**ҶИЛДИ АВВАЛ**

# КИМИЁИ САОДАТ

**Имом Ҳуҷҷатулислом Зайнуддин**
**Абӯҳомид Муҳаммади Ғаззолӣ**

**Намунаи олӣ ва камназири наср ва шеваи**
**нигориши ахлоқ дар садаи панҷуми ҳиҷрӣ**

**Аз рӯи нусхае, ки дар садаи ҳаштуми ҳиҷрӣ**
**навишта шуда бо муқобила ба нусхаҳои муҳим**
**ва кӯҳнаи китобхонаҳои Теҳрон**

---

**Номи китоб:** Кимиёи саодат (Ҷилдҳои I ва II)
**Муаллиф:** Муҳаммади Ғаззолӣ
**Ношир:** Интишороти «Суруш»
**Зери назари:** Муҳаммади Борӣ
**Баргардонанда ба хати сириллик:** Баҳриддин Алавӣ
**Масъули тасҳеҳ ва имлои ҷилди 1:** Муҳаммадҷон Умаров
**Масъули тасҳеҳ ва имлои ҷилди 2:**Мирзо Муллоаҳмадов
**Шумори нусха:** 5000
**Замон ва макони чоп:** соли 1999, Теҳрон.

---

Бисмиллоҳир-раҳмонир-раҳим

## Хулосае аз тарҷумаи ҳоли муаллиф ва чигунагии чопи китоби ҳозир

Имом Ҳуҷҷатул-ислом Муҳаммади Ғаззолӣ ба таърихи 450ҳиҷрӣ, дар Тобирони Тӯс ба дунё омад, то соли 478, яъне то синни бисту ҳашт солагӣ – дар Тӯсу Гургону Нишобур ба фаро гирифтани улуми зоҳирӣ пардохт; ҳам дар ин сол, Хоҷа Низомулмулк – вазири донишманд ва донишдӯсти Маликшоҳи Салҷуқиро бо вай мулоқоте даст дода, шефтаи пояи фазлу дониши вай гашт ва то соли 484 дар дарбори Салҷуқӣ бо мунтаҳои иззат омаду шуд дошт ва дар корҳои бузург дахолат мекард, дар ин сол ба хоҳиши Хоҷа, мансаби тадриси Мадрасаи Низомияи Бағдодро ба ӯҳда гирифт ва то соли 488 дар он мақом, ки бузургтарин пойгоҳи илмии он замон буд, бимонд.

Ҳамон гуна ки худ дар китоби «Ал-мунқиз мина-з-залол» менависад, чун улуми расмии зоҳирӣ дарди даруни ӯро дармон намекард ва ба «чаро?»-ҳои фаровоне, ки ҳар мутафаккири ҳушмандеро дар даврони зиндагӣ роҳат намегузоранд, ҷавобҳои хотирписанде намедод, дар зимни муддати тадрис ва пеш аз он ба таҳсили фалсафа пардохт ва гуфторҳои сӯфиён ва мутакаллимон ва ботиниёнро зеру забар кард ва дар поёни кор чун аз ҳеч роҳ оромиши хотире барояш фароҳам нашуд, аз дастгоҳи дунёӣ ва тадрису мансаб сер омад ва ҳолаш дигаргун шуд ва ба ночор аз ҳама чиз чашм пӯшид ва аз Бағдод берун шитофт ва оҳанги Шому Ҳиҷоз кард ва гӯшае гирифт ва дар ҳамин гӯшагирӣҒаззолии дигаре шуд, ки осораш – ва билхусус китоби ҳозир – ӯро ҳамон гуна ба мо муаррифӣ мекунанд.

Ин ҳоли вай то даҳ сол, яъне то 498 давом кард ва дар ин сол шавқи дидори зану фарзанд ӯро ба Тӯс кашонид ва як соли дигар ҳамчунон дар гӯшаи узлат бизист.

Дар поёни ин сол, ниме ба исрор ва илзоми Фахрулмулк – вазири Султон Санҷар ва ними камтаре ба майли худ, тадриси Низомияи Нишобурро пазируфт, вале Ғаззолии Нишобур дигар буд ва Ғаззолии Бағдод дигар: ин Ғаззолие буд, ки дар бӯтаи муҷоҳидатҳо ва риёзатҳои ёздаҳсола гудохта шуда, поку беолоиш аз кор даромада буд, забоне, ки аз андешаи сар нерӯ мегирифт, яксара ба дил пайваста буд ва дарсҳоеро тақрир мекард, ки ба мукошифа ва мушоҳида аз Устоди офариниш омӯхта буд.

Дар тадриси Нишобур беш аз як сол диранг раво надошт ва бо ҳамаи исрорҳое, ки барои мондан ба вай мешуд, аз кор канора гирифт ва ба ватани аслии хеш Тӯс бозгашт, мадрасае ва хонагоҳе барпо кард, қисмате аз рӯзгори худро ба тадрис дар мадраса ва бахши дигарро ба роҳнамоӣ ва дастгирии сӯфиён ва ворастагони хонагоҳ пардохт, то дар соли 505 дида аз дидори ин ҷаҳон барбаст ва ба дигар сарой шитофт[1].

Аз Ғаззолӣ беш аз сад китоб ва рисолаи бузургу кӯчак дар фиқҳу ҳадис ва калому ахлоқ ва фалсафаву ҷуз он бар ҷой монда, ки гули сари сабади онҳо дар забони арабӣ китоби «Эҳёу улуми-д-дин» ва дар форсӣ хулосае аз он китоб ба номи «Кимиёи саодат» мебошад.

Имом Ғаззолӣ китоби «Эҳё»-ро дар муддати гӯшагирӣ ва узлат навишта; ва тақсимбандии рукнҳову аслҳо ва фаслҳои он тақрибан монанди «Кимиёи саодат» мебошад. Китоби «Кимиёи саодат» ҳамон тавр ки гуфтем – хулоса ва эҳтимоли наздик ба яқин, хулосаи тарҷимамонанде аст, ки худи Ғаззолӣ аз китоби «Эҳё» берун овардааст.

Муқаддимаи «Кимиёи саодат» чанд сол пеш дар Теҳрон ба кӯшиши чанд тан аз некон ва донишмандон ба чоп расида ва тамоми китоб дар Ҳиндустон чанд бор чоп хӯрдааст. Як нусхае, ки саду анд сол пеш дар Ҳиндустон чоп шуда ва дар китобхонаи Маҷлиси Шӯрои миллӣ мавҷуд аст, нусхаи бисёр хубе аст ва менамояд, ки дар тасҳеҳи он мунтаҳои диққат ва таҳқиқ ба амал омада, вале чопи дигаре, ки дар дастрас мебошад, мутазамминиислоҳоте аст, ки ғолибан аз лиҳози наздик кардани сабки иншо ба замонҳои баъд аз муаллиф ба амал омада ва бо афсӯс бояд гуфт, ки то андозае тасарруфоти нобаҷое будааст.

Нусхае, ки китоби ҳозир аз рӯи он ба чоп мерасад, нусхае аст мутааллиқ ба ношир – оқои Сабӯҳӣ, мудири китобфурӯшӣ ва чопхонаи марказӣ, ки тақрибан нимаи бештар аз рукни чаҳорумро надорад ва таърихи навиштани он ба яқин муайян нест, вале аз рӯи қароине, ки сабки нигориш ва коғазу муқоиса бо нусхаҳои ҳамзамони он ба даст медиҳад, чунин бармеояд, ки таърихи он аз садаи ҳаштум наздиктар нест, сафҳаи аввали рукни саввуми китоб, ки ба хости Худованд сафҳаи аввали муҷаллиди сонии ин чоп хоҳад шуд, гиравир шуда ва дар охири ин муқаддима ба назар мерасад. Ду нусха аз китобхонаи Маҷлис ва се нусха аз китобхонаи миллӣ, то андозае, ки муяссар будааст, тарафи муроҷиаи мусаҳҳеҳ буда, ки аз миёни онҳо як нусхаи хеле кӯҳнаи китоб-

[1] Барои донистани тарҷимаи ҳол ва иттилооти бисёр муфассал ва гаронбаҳои дигар дар бораи зиндагонии Ғаззолӣ раҳматуллоҳи алайҳи ба китоби нафиси донишманди мӯҳтарам оқои Ҷалол Ҳумоӣ, ки «Ғаззолинома» ном дорад, мурочиа шавад.

хонаи Маҷлис, ки таърихи 684-ро дорад, бештар мавриди истифода будааст.

Дар зимни муқобила, ҳар ҷо ки дар иборат ташвиш ва печидагӣ набуда, айни навиштаи нусхаи оқои Сабӯҳӣ барои чоп интихоб шуда ва ҳар ҷо ибҳом ва таъқиде мушоҳида шуда, ба ҳама ё бештар нусхаҳои чопӣ ва хаттӣ муроҷиа ва бидуни изофа кардани калимае аз хориҷ, иборати нусхаи саҳеҳтар интихоб шудааст ва агар аҳёнан бо ин тартиб ҳам ишкол ба ҳамон ҳол боқӣ мондааст, пас аз муроҷиа ба китоби «Эҳё», гумони мусаҳҳеҳ дар поварақӣ изҳор шудааст.

Ҷуз он чи дар зер ёд карда мешавад, нусхае, ки ба дасти хонандагон супурда мешавад, битамомиҳи ба нусхаи оқои Сабӯҳӣ шабоҳат дорад:

1 – «Чунонки» ва «чунончи» ва «балки» ва «бад-он ки» дар ин нусха ба сурати «чунонч» ва «чунонк» ва «балк» ва «бад-онк» будааст.

2 – «П» ва «Ч» дар асли нусха як нуқта доштааст ва бо мураккаби ҷадидтаре ду нуқта афзуда шуда ва мо ҳам бо се нуқта овардаем.

3 – «Асб» ва «хусбад» дар ин нусха ба сурати «асп» ва «хуспад» мебошад.

4 – «Ки»-и ҳарфи рабтро ба ду сурат «ки» ва «кӣ» ҳар ду дорад ва мо дар ҳама ҷо сурати маъруфи «ки»-ро интихоб кардем.

5 – «Забон»-ро гоҳе ба шакли «зуфон» навиштааст, мо ҳама ҷо ба сурати «забон» чоп кардаем.

6 – «Коф»-и форсиро ҳама ҷо бо як саркаш навиштааст ва мо мутобиқи маъмул ду саркаш гузордаем.

Тасарруфоте, ки барои зебоӣ ва осонии фаҳми матолиб раво дидаем, ҳаминҳост, ки дар зер ёдовар мешавем:

1 – Номҳои хосро ба ҷуз номи Худову расул, ки дар бештари сафҳаҳо чандин мартаба омадааст, бо ҳуруфи сиёҳ овардаем.

2 – Ҳамон тавр ки дар нусхаи хаттӣ оёт ва аҳодисро бо қалами дигар навиштааст, мо ҳам ин корро кардаем: мунтаҳо ояҳоро бо ҳуруфи сиёҳ ва ҳадисҳову дуоҳоро бо ҳуруфи соядор чоп кардаем.

3 – Барои ҷудо кардани ҷумлаҳо дар худи китоб нишонҳои махсусе мисли нуқта ва «вов»-и божгуна ва ҷуз он бо шанҷарф гузоштааст ва мо барои суҳулати дарёфти матлаб, нишонҳои нуқтагузориро, ки имрӯз дар кор аст, ба кор бурдаем.

Ин аломат «,» барои ҷудо кардани пораҳои як ҷумла аст; ин аломат «;» барои ҷудо кардани ду ҷумла аст, ки то андозае ба якдигар пайвастагӣ доранд ва рӯйҳамрафта матлабро тамом мекунанд; ин аломат «.»-ро дар поёни ҷумла гузоштаем; ҷумлаҳое, ки байни ду хатти уфуқӣ бад-ин су-

рат: « – . – » гузошта шуда, ҳолати ҷумлаи мӯътариза ё дуоро доранд, ки ҳазфи онҳо халале дар фаҳми мақсуди ҷумла ворид намесозад; ин аломат «:» пеш аз ҳар ҷумла, ки бошад мерасонад, ки ин ҷумла ҷумлаи пеш аз ду нуқтаро тавзеҳ мекунад, ё тақсимоти ҷумлаи пешинро баён мекунад ва агар пас аз ду нуқта ду камон ҳам бошад бад-ин сурат («.....»:) ҷумлае, ки байни ду камон ниҳода шуда, ҳадис ё гуфторе аст, ки пеш аз ду нуқта бад-он ишорат рафтааст; ин аломат «?» пас аз ҷумлаҳое аст, ки пурсишеро мерасонанд; ин аломат «!» барои намудани шигифтӣ ва тааҷҷуб аст; ва ҳар ҷо бо аломати пурсиш бо ҳам гузошта шуда «?!», маълум медорад, ки пеш аз он пурсише аст омехта бо шигифтӣ.

Калимаву ҷумлаҳое, ки дар матни китоб байни ин ду аломат: [...] омадааст, дар нусхаи асл нест ва барои зиёдатии фоида аз тарафи мусаҳҳеҳ афзуда шуда ва то андозаи тавоноӣ кӯшидаем, ки ҷумлаҳои илҳоқӣ аз худи асли китоб интихоб шуда бошад: сафаҳоти 7 ва 39 ва 61 ва 71 ба тамомӣ илҳоқ шудааст.

Ҳар ҷо калима ё таркибе будааст, ки бо сабки истеъмоли ҷорӣ тафовут дошта, ё ҳар ҷо тасаввур мешудааст, ки дарёфти маънии луғате барои бештари хонандагон душворӣ дошта бошад, ададе миёни ду камони кӯчак бад–ин «(1)» гузошта, дар пойини сафҳа тавзеҳи мухтасаре дар он бора додаем.

Ба ҳеч рӯй иддао намекунем, ки нусха комилтарин шакли мумкин бошад, ки битавон аз «Кимиёи саодат» ба даст дод, вале мо бо андозаи худ кӯшиш кардаем ва агар дигарон андешаҳои беҳтаре доранд, албатта аз ошкор кардани он дареғ нафармоянд, чи умеди ин ҳаст, ки ин китоби нафис чопи саввумӣҳам пайдо кунад ва бо камоли майлу рағбат ёдовариҳои муфиде, ки дар ин хусус ба китобфурӯшии марказӣ бирасад, дар чопи дигар мавриди истифода қарор хоҳад гирифт ва аз назарҳои интиқодӣ, ки арбоби дониш иброз доштаанд, суди шоёне фароҳам ояд. Худованд бар равони муаллиф раҳмат фиристад ва мусаҳҳеҳу ношир ва хонандаро ҳам аз ин раҳмат бенасиб нафармояд, ба Муҳаммад ва олиҳи.

**Аҳмади Ором**
**Теҳрон – Озармоҳи 1319**

## ФЕҲРАСТИ МАТОЛИБ

**(КАЛИМАИ МУСАҲҲЕҲ)**
Дар чопи аввал

Худойро сипосгузорам, ки он андоза мӯҳлат ва қудрат ато фармуд, то тавонистам тасҳеҳи ин китобро аз рӯи нусхаҳои хаттӣ дар зарфи муддати ду сол – аз исфанди 1318 то исфанди 1320 – ба поён расонам ва он чӣ бо андешаи ночизам мерасид, дар равшан кардани торикиҳои лафзии ин ганҷинаи маъонӣ фурӯгузор накардам ва агар кӯтоҳӣ ё нуқсоне дар кори islоҳи чопӣ ва гузориши калимаҳову иборатҳои арабӣ мушоҳида шавад, умед он аст, ки ояндагон дар ислоҳи он бикӯшанд. Худованд ин рӯсиёҳ ва ҳама касонеро, ки дар кори ин китоб ранҷе бурдаанд, бо хонандагони китоб дар паноҳи Худ нигоҳ дорад, ки ҳамаи хайрот дар ин паноҳгоҳ аст ва ободонии дунёву охират аз он. Ва-л-ҳамду лиллоҳи Рабби-л-ъоламин.

*Аҳмади Ором*

## КИМИЁИ САОДАТ

Бисмиллоҳир-раҳмонир-раҳим
Ва биҳи сиқатӣ

Шукру сипоси фаровон, ба ададаи ситораи осмон ва қатраи борон ва барги дарахтон ва реги биёбон ва зарраҳои замину осмон, мар он Худойро, ки ягонагӣ сифати Ӯст. Ва ҷалолу кибриё ва азамату уло ва маҷду баҳо хосияти Ӯст. Ва аз камоли ҷалоли Вай ҳеч офарида огоҳ нест ва ҳеч касро ба ҳақиқати маърифати Вай роҳ нест, балки иқрор додан ба аҷз аз ҳақиқати маърифати Вай мунтаҳои маърифати сиддиқон аст ва эътироф овардан ба тақсир дар ҳамду санои Вай ниҳояти санои фариштагон ва пайғамбарон аст. Ва ғояти ақли уқало дар мабодии ишроқи ҷалоли Вай ҳайрат аст ва мунтаҳои (сайри) соликону муридон дар талаби қурб ба ҳазрати ҷамоли Вай даҳшат аст. Ва гусастани умед аз асли маърифати Вай таътил аст ва даъвии камоли маърифати Вай аз хаёл ташбеҳ ва тамсил аст; насиби ҳама чашмҳо аз мулоҳизаи ҷамоли зоти Вай хирагӣ аст ва самараи ҳамаи ақлҳо аз назар ба аҷоиби сунъи Вай маърифати зарурӣ аст. Ҳеч кас мабод, ки дар азамати зоти Вай андеша кунад, то чӣ гуна аст ва чист? Ва ҳеч дил мабод, ки як лаҳза аз аҷоиби сунъи Вай ғофил монад, то ҳастии Вай ба чист ва ба кист? То ба зарурат бишиносад, ки ҳама осори қудрати Ӯст ва ҳама анвори азамати Ӯст ва ҳама ба-

доеъу ғароиби ҳикмати Ӯст ва ҳама партави ҷамоли ҳазрати Ӯст ва ҳама бад-Ӯст, балки худ ҳам Ӯст, ки ҷуз Вай ҳеч чизро ҳастӣ ба ҳақиқат нест, балки ҳастии ҳама чизҳо партав ва нури ҳастии Ӯст.

Ва дуруд бар Муҳаммади Мустафо саллаллоҳу алайҳи ва саллам, ки сайийиди пайғамбарон аст ва роҳнамо ва роҳбари мӯъминон аст ва амини асрори Рубубият аст ва баргузида ва бардоштаи ҳазрати Илоҳият аст; ва бар ҷумла ёрон ва аҳли байти вай, ки ҳар яке аз эшон қудваи уммат аст ва пайдокунандаи шариат аст.

Аммо баъд. Бидон, ки одамиро ба бозӣ ва ҳарза наёфаридаанд, балки кори вай азим аст ва хатари вай бузург: чи агар вай азалӣ нест, абадист ва агарчи колбади вай хокӣ ва суфлӣ аст, ҳақиқати рӯҳи вай улвӣ ва Раббонӣ аст. Ва гавҳари вай агарчи дар ибтидо омехта ва овехта ба сифоти баҳимӣ ва сабъиву шайтонӣ аст, чун дар бӯтаи муҷоҳидати наҳӣ аз ин омезиш ва олоиш пок гардад ва шоистаи ҳазрати Рубубият шавад; ва аз асфалуссофилин то ба аъло иллийийин ҳама шебу боло кори ӯст: ва асфалуссофилини вай он аст, ки дар мақоми баҳоим ва сибоъу шаётин фуруд ояд, ки асири шаҳват ва ғазаб шавад; ва аъло иллийийини вай он аст, ки ба дараҷаи малоика расад, чунон ки аз дасти шаҳват ва ғазаб халос ёбад ва ҳар ду асири вай гарданд ва вай подшоҳи эшон гардад. Ва чун бад-ин подшоҳӣ расад, шоистаи бандагии ҳазрати Илоҳият гардад ва ин шоистагӣ сифати малоика аст ва камоли дараҷаи одамӣ аст. Ва чун вайро лаззати унс ба ҷамоли ҳазрати Илоҳият ҳосил шуд, аз мутолиаи он ҷамол як соат сабр натавонад кард. Ва назора кардан дар он ҷамол биҳишти вай шавад ва он биҳиште, ки насиби шаҳвати чашму фарҷу шикам аст, наздики вай мухтасар шавад.

Ва чун гавҳари одамӣ дар аввали офариниш ноқис ва хасис аст, мумкин нагардад вайро аз ин нуқсон ба дараҷаи камол расонидан, илло ба муҷоҳидат ва муолиҷат.

Ва чунон ки он кимиё, ки мису биринҷро ба сафову покии зари холис расонад, душвор бувад ва ҳар касе нашиносад, ҳамчунон он кимиё, ки гавҳари одамиро аз хасисияти[1] баҳимият ба сафову нафосати малакият расонад, то бад-он саодати абадӣ ёбад, ҳам душвор бувад ва ҳар касе надонад. Ва мақсуд аз ин китоб шарҳи ахлоти ин кимиёст, ки ба ҳақиқат кимиёи саодати абадист. Ва ин китобро бад-ин маънӣ «КИМИЁИ САОДАТ» ном кардем. Ва номи «Кимиё» бар вай авлотар, чи тафовут миёни мису зар беш аз суфрат[2] нест ва самараи он кимиё беш аз танаъъуми ду-

---

[1] Пастӣ ва фурӯмоягӣ.

[2] Зардӣ.

нё нест: муддати дунё худ чист?! Ва тафовут миёни сифоти баҳоим ва сифоти малоика чанд аст[1], ки аз асфалуссофилин то ба аъло иллийййин ва самараи ин кимиё саодати абадист, ки муддати вайро охир нест ва анвоъи наими вайро ниҳоят нест ва ҳеч кудуратро ба наими ӯ роҳ нест.

Бидон, ки чунон ки кимиёро дар ганҷинаи ҳеч пирзан наёбанд, балки дар хизонаи мулук ёбанд, кимиёи саодати абадӣ низ ҳар ҷое набошад, дар хизонаи Рубубият бошад; ва хизонаи Худой дар осмон ҷавоҳири фариштагон аст ва дар замин дилҳои пайғомбарон. Пас, ҳар ки ин кимиё ҷуз аз ҳазрати нубувват ҷӯяд, роҳғалат карда бошад ва охири кори вай қаллобӣ[2] бошад ва ҳосили ҳоли вай пиндоре ва гумоне бошад ва дар мавсими қиёмат ифлоси вай пайдо шавад ва қаллобии вай ошкор шавад ва пиндорҳои вай расво шавад ва бо вай гӯянд: «Фа кашафно ъанка ғитоака, фа басарука-л-йавма ҳадидун»[3].

Ва аз раҳматҳои бузурги Худованди таъоло яке он аст, ки саду бисту чаҳор ҳазор пайғомбарро ба халқ фиристод барои ин кор, то нусхати ин кимиё дар халқ омӯзанд ва бо эшон бигӯянд, ки гавҳари дилро дар бӯтаи муҷоҳидат чун бояд ниҳод ва ахлоқи замимаро, ки хубсу кудурати дил аз ӯст, аз вай чун бояд зудуд ва авсофи ҳамидаро ба вай чун бояд кашид. Ва барои ин буд, ки чунон ки Ҳақ таъоло ба подшоҳӣ ва покии Худ тамаддуҳ кард, ба фиристодани анбиё салавотуллоҳи алайҳим аҷмаъин низ тамаддуҳ кард ва миннат ниҳоду гуфт: «Йусаббиҳу лиллоҳи мо фӣ-с-самовоти ва мо фӣ-л-арзи-л-Малики-л-Қуддуси-л-ъазизи-л-Ҳаким. Ҳува-л-Лазӣ баъаса фӣ-л-уммийййина расулан минҳум, йатлу ъалайҳим ойотиҳи ва йузаккийҳим ва йуъаллимуҳуму-л-Китоба ва-л-ҳикмата ва ин кону мин қаблу ла фӣ залолин мубин»[4] ва «йузаккийҳим» он бувад, ки ахлоқи нописандида, ки сифоти баҳоим аст, аз эшон пок кунад ва «йуъаллимуҳуму-л-Китоба ва-л-ҳикмата» он аст, ки сифоти малоикаро либосу хилъати эшон гардонад.

Ва мақсуд аз кимиё он аст, ки аз ҳар чи менабояд ва он сифоти нуқс аст, пок ва бараҳна шавад ва ба ҳар чӣ мебибояд ва он сифоти камол аст, ороста шавад. Ва сарҷумлаи ин кимиё он аст, ки рӯй аз дунё бигардонад ва ба Худои таъоло орад, чунон ки расулро алайҳиссалом таълим карду

---

[1] Он андоза аст.

[2] Касе, ки зари носара ва қалб дорад.

[3] Пас пардаро аз баробари ту бардоштем! Пас чашми ту имрӯз тезбин аст.

[4] Ба покӣ меситояд Худой – Подшоҳи Поки Ғолиби Доноро он чӣ дар осмонҳост ва он чӣ дар замин аст. Ӯст, ки барангехт дар бесаводон пайғамбаре аз эшон, ки оёти Вайро барояшон мехонад ва ононро пок мекунад ва Китобу дониш меомӯзад, агарчи буданд бештар дар гумроҳии ошкоро.

гуфт: «Ва-зкури-сма Раббика ва табаттал илайҳи табтило»[1]. Ва маънии «табтил» он бувад, ки аз ҳама чизҳо гусаста гардад ва ҳамагӣ худро ба Вай диҳад. Фазолика[2], ин кимиё ин аст ва тафсили вай дароз аст.

Аммо унвони вай маърифати чаҳор чиз аст ва аркони вай чаҳор муомилат аст ва ҳар рукнеро аз вай даҳ асл аст, чунон ки дар феҳраст низ пайдо карда шавад: чаҳор унвон ва чаҳор рукну чиҳил асл. Тамоми ин китоб ва феҳрасти вай ин аст, ки ёд карда шавад, иншоаллоҳу таъоло.

## Феҳраст

**Унвони аввал** он аст, ки ҳақиқати худро бишиносад.

**Унвони дуввум** он аст, ки Худойро бишиносад.

**Унвони саввум** он аст, ки ҳақиқати дунёро бишиносад.

**Унвоничаҳорум** он аст, ки ҳақиқати охиратро бишиносад.

Ва ин чаҳор маърифат ба ҳақиқат унвони мусалмонӣ аст.

Аммо аркони муомилаи мусалмонӣ низ чаҳор аст: ду ба зоҳир тааллуқ дорад ва ду ба ботин. Он ду, ки ба зоҳир тааллуқ дорад, **рукни аввал** гузордани фармони Ҳақ аст, ки онро ибодат гӯянд ва **рукни дуввум** нигоҳ доштани адаб аст дар ҳаракоту саканот ва маишат, ки онро муомилот гӯянд. Ва аммо он ду, ки ба ботин тааллуқ дорад, **рукни аввал** пок кардани дил аст аз ахлоқи нописандида, чун хашму бухл ва ҳасаду кибр ва уҷб, ки ин ахлоқро «мӯҳликот» гӯянд ва «ақаботӣ[3] роҳи дин» гӯянд ва дигар рукн оростани дил аст ба ахлоқи писандида, чун сабру шукр ва муҳаббату раҷо ва таваккул, онро «мунҷиёт» гӯянд.

**Рукни аввал дар ибодот аст ва он даҳ асл аст:**

**Асли аввал** дуруст кардани эътиқоди аҳли суннат ва ҷамоат; **асли дуввум** ба талаби илм машғул шудан; **асли саввум** дар таҳорат; **асличаҳорум** дар намоз хондан; асли **панҷум** дар закот; **аслишашум** дар рӯза; **асли ҳафтум** дар ҳаҷ кардан аст; **асли ҳаштум** дар Қуръон хондан; асли нӯҳум дар зикру тасбеҳ; **асли даҳум** дар вирдҳо ва вақти ибодот рост доштан.

**Рукни дуввум дар одоби муомилот ва он низ даҳ асл аст:**

**Асли аввал** одоби нон хӯрдан; **асли дуввум** одоби никоҳ кардан; **асли**

---

[1] Ва ёд кун номи Парвардигоратро ва бигусил ба сӯи Ӯ гусастане.

[2] Хулоса.

[3] Ҷамъи ақаба ба маънии гардана (ағба) аст.

**саввум** одоби касбу тиҷорат; **асличаҳорум** дар талаби ҳалол; **аслипанҷум** одоби сӯҳбати халқ; **аслишашум** одоби узлат; **аслиҳафтум** одоби сафар; **асли ҳаштум** одоби самоъ ва ваҷд; **асли нӯҳум** одоби амри маъруф ва наҳй аз мункар; **асли даҳум** одоби вилоят доштан.

**Рукни саввум дар буридани aқaботи роҳи дин, ки онро «мӯҳликот» гӯянд; ва он низ даҳ асл аст:**

**Асли аввал** дар пайдо кардани риёзати нафс ва илоҷи хӯи бад ва ба даст овардани хӯи нек; **асли дуввум** андар шаҳвати шикам ва фарҷ; **асли саввум** дар илоҷи шараҳи сухан ва офоти забон; **асличаҳорум** дар илоҷи бемории хашм ва ҳиқду ҳасад; **аслипанҷум** дар дӯстии дунё ва бемории тамаъ; **аслишашум** андар илоҷи бухл ва ҳирси ҷамъ кардани мол; **аслиҳафтум** андар илоҷи дӯстии ҷоҳ ва ҳашмат ва офати он; **асли ҳаштум** андар илоҷи риё ва нифоқ дар ибодот; **асли нӯҳум** андар илоҷи кибру уҷб, **асли даҳум** андар илоҷи ғафлат ва залолату ғурур.

**Рукни чаҳорум дар мунҷиёт ва ин низ даҳ асл аст:**

**Асли аввал** дар тавба ва берун омадан аз мазолим; **асли дуввум** дар сабру шукр; **асли саввум** дар хавфу раҷо; **асличаҳорум** дар дарвешӣ ва зӯҳд; **аслипанҷум** дар сидқу ихлос; **аслишашум** дар муҳосиба ва муроқиба; **аслиҳафтум** дар тафаккур; **асли ҳаштум** дар тавҳид ва таваккул; **асли нӯҳум** дар муҳаббат ва шавқ; **асли даҳум** дар зикри марг.

Ва мо андар ин китоб ҷумлаи ин чаҳор унвон ва чаҳор рукн ва чаҳор аслро шарҳ кунем барои форсигӯён. Ва қалам нигоҳ дорем аз ибороти баланду муғлақ ва маънии борику душвор, то фаҳми авом онро дарёбад, чӣ агар касеро рағбат ба таҳқиқеву тадқиқе бошад варои ин, бояд ки аз кутуби тозӣ талаб кунад: чун китоби «Эҳёу улуми-д-дин» ва китоби «Ҷавоҳиру-л-Қуръон» ва тасонифи дигар ки дар ин маънӣ ба тозӣ тасниф кардаем, ки мақсуди китоб авоми халқанд, ки ин маъниро ба порсӣ илтимос карданд ва суханро аз ҳадди фаҳми эшон натавон даргузошт. Эзад субҳонаҳу ва таъоло нияти эшон дар илтимос ва нияти мо дар иҷобат пок гардонод; ва тавфиқ арзонӣ дород, то аз шавоиби риё ва кудурати такаллуф холис гардад, то он чи ба забон гуфтаед, ба муомилот вафо карда шавад, ки гуфтори бекирдор зоеъ бувад ва фармудани бе варзидан сабаби ваболи охират бувад; иннаҳу валийу-л-иҷобат.

# ОҒОЗИ КИТОБ

## ДАР ПАЙДО КАРДАНИ УНВОНИ МУСАЛМОНӣ

Ва он чаҳор унвон аст

**Унвони аввал**: Дар шинохтани нафси хеш.
**Унвони дуввум**: Дар шинохтани Ҳақҡ субҳонаҳу ва таъоло.
**Унвони саввум**: Дар маърифати дунё.
**Унвоничаҳорум**: Дар маърифати охират.

## УНВОНИ АВВАЛ

### Дар шинохтани нафси хеш
### [Ва дар он ҳаҷдаҳ фасл аст]

**Фаслиаввал** – Одамиро аз чанд чиз офаридаанд?

**Фаслидуввум** – Шинохтани ҳақиқати дил.

**Фаслисаввум** – Ҳақиқати дил.

**Фасличаҳорум** – Дар баёни сабаби эҳтиёҷи одамӣ ба колбад.

**Фаслипанҷум** – Баёни шинохтани мақсуд аз лашкари дил ба мисоле.

**Фаслишашум** – Роҳи дурусти ба кор бурдани шаҳвату ғазаб ва тану ҳавос ва ақлу дил.

**Фаслиҳафтум** – Чигунагии пайдо шудани сифатҳои хубу бад дар одамӣ.

**Фаслиҳаштум** – Муроқибати ҳаракот ва саканоти худ.

**Фаслинӯҳум** – Чӣ гуна асли одамӣ гавҳари фариштагон аст.

**Фаслидаҳум** – Аҷоиби олами дил.

**Фаслиёздаҳум** – Равзани дил дар бедорӣ низ ба олами малакут кушода гардад.

**Фаслидувоздаҳум** – Ҳар одамӣ бар фитрат зоида мешавад.

**Фаслисездаҳум** – Шарафи дил аз рӯи қудрат.

**Фасличаҳордаҳум** – Ҳақиқати нубувват ва вилоят.

**Фаслипонздаҳум** – Илм чӣ гуна ҳиҷоби роҳ аст.

**Фаслишонздаҳум** – Саодати одамӣ дар маърифати Худои таъоло аст.

**Фаслиҳафдаҳум** – Аҷоиби сунъи Худои таъоло дар тани одамӣ.

**Фасли**ҳаҷдаҳум – Одамӣ дар ин олам дар ғояти аҷзу нуқсон аст.

## УНВОНИ (АВВАЛ)

## (Дар шинохтани нафси хеш)

Бидон, ки калиди маърифати Худои азза ва ҷалла маърифати нафси хеш аст ва барои ин гуфтаанд: «Ман ъарафа нафсаҳу фақад ъарафа Раббаҳу[1]» ва низ барои ин аст, ки гуфт Эзад субҳонаҳу ва таъоло: «Санурийҳим ойотино фӣ-л-офоқи ва фӣ анфусиҳим, ҳатто йатабаййана лаҳум аннаҳу-л-ҳаққу» Гуфт: «Нишонҳои Худ дар олам ва дар нуфуси эшон бо эшон намоем, то ҳақиқати ҳақ эшонро пайдо шавад.»

Дар ҷумла, ҳеч чиз ба ту аз ту наздиктар нест, чун худро нашиносӣ дигареро чун шиносӣ? Ва ҳамоно ки гӯйӣ: «ман хештанро ҳамешиносам» ва ғалат мекунӣ! Ки чунин шинохтан калиди маърифати Ҳақро нашояд, ки сутур аз хештан ҳамин шиносад, ки ту аз хештан сару рӯй ва дасту пой ва гӯшту пӯсти зоҳир беш нашиносӣ ва аз ботини худ ин қадар шиносӣ, ки чун гурусна шавӣ, нон хӯрӣ ва чун хашмат ояд, дар касе афтӣ ва чун шаҳват ғалаба кунад, қасди никоҳ кунӣ ва ҳама сутурон бо ту дар ин баробаранд. Пас туро ҳақиқати худ талаб бояд кард: то худ чӣ чизӣ ва аз куҷо омадаӣ ва куҷо хоҳӣ рафт ва андар ин манзилгоҳ ба чӣ кор омадаӣ ва туро барои чӣ офаридаанд ва саодати ту чист ва дар чист ва шақовати ту чист ва дар чист?

Ва ин сифот, ки дар ботини ту ҷамъ кардаанд, баъзе сифоти сутурон ва баъзе сифоти дадгон[2] ва баъзе сифоти девон ва баъзе сифоти фариштагон аст; ту аз ин ҷумла кадомӣ? Ва кадом аст, ки он ҳақиқати гавҳари туст ва дигарон ғариби ориятанд, ки чун ин надонӣ, саодати худ талаб натавонӣ кард; чӣҳар якеро аз ин ғизое дигар аст ва саодате дигар аст: ғизои сутур ва саодати вай хӯрдану хуфтан ва гушнӣ кардан аст[3], агар ту сутурӣ шабу рӯз ҷаҳди он кун, то кори шикам ва фарҷ рост дорӣ. Аммо ғизои дадон ва саодати эшон даридан ва куштану хашм рондан аст. Ва ғизои девон шар ангехтан ва макру ҳилат кардан аст, агар ту аз эшонӣ, ба кори эшон машғул шав, то ба роҳат ва некбахтии хеш расӣ. Ва ғизои фариштагон ва саодати эшон мушоҳидаи ҷамоли ҳазрати Илоҳият аст ва озу хашм ва сифоти баҳоиму сибоъро бо эшон роҳ нест, агар ту фариштагавҳарӣ дар асли хеш, ҷаҳди он кун, то ҳазрати Илоҳиятро бишиносӣ ва худро ба мушоҳидаи он ҷамол роҳ диҳӣ; ва хештанро аз дасти шаҳват ва ғазаб ха-

---

[1] Ҳар ки худро шинохт Парвардигори хешро мешиносад.

[2] Ҷамъи дад: ҷонварони даранда.

[3] Ҷуфт шудани нару мода.

лос диҳӣ; ва талаби он кун, то бидонӣ, ки ин сифоти баҳоиму сибоъро дар ту аз барои чӣ офаридаанд? Эшонро барои он офаридаанд, то туро асир кунанд ва ба хидмати хеш баранд ва шабу рӯз сухра[1] гиранд? Ё барои он, ки то ту эшонро асир кунӣ ва дар сафаре, ки туро фаропеш ниҳодаанд, эшонро сухра гирӣ ва аз яке маркаби хеш созӣ ва аз дигаре силоҳи хеш созӣ ва ин рӯзе чанд, ки дар ин манзилгоҳ бошӣ эшонро ба кор дорӣ, то тухми саодати хеш ба муовинати эшон сайд кунӣ. Ва чун тухми саодат ба даст овардӣ, эшонро дар зери пой оварӣ ва рӯй ба қароргоҳи саодати хеш оварӣ, он қароргоҳе, ки иборати хавос[2] аз он ҳазрати Илоҳият аст ва иборати авом аз он биҳишт аст.

Пас, ҷумлаи ин маонӣ туро донистанӣ аст, то аз худ чизе андак шинохта бошӣ; ва ҳар ки ин нашиносад, насиби вай аз роҳи дин қушур[3] бувад бувад ва аз ҳақиқату лубби[4] (мағзи) дин маҳҷуб бувад.

## ФАСЛИ (АВВАЛ)

### [Одамиро аз чанд чиз офаридаанд]

Агар хоҳӣ, ки худро бишиносӣ, бидон, ки туро ки офаридаанд, аз ду чиз офаридаанд: яке ин колбади зоҳир, ки онро тан гӯянд ва вайро ба чашми зоҳир метавон дид; ва дигаре маънии ботин, ки онро нафс гӯянд ва ҷон гӯянду дил гӯянд ва онро ба басирати ботин тавон шинохт ва ба чашми зоҳир натавон дид.

Ва ҳақиқати ту он маънии ботин аст ва ҳар чи ҷуз он аст, ҳама табаъи[5] вай аст ва лашкару хидматгори вай аст ва мо онро ном дил хоҳем ниҳод. Ва чун ҳадиси дил кунем, бидон, ки он ҳақиқати одамиро мехоҳем, ки гоҳ онро рӯҳ гӯянд ва гоҳ нафс; ва бад-ин дил на он гӯштпора мехоҳем, ки дар сина ниҳода аст аз ҷониби чап, ки онро қадре набошад ва он сутуронро низ бошад ва мурдаро бошад ва онро ба чашми зоҳир битавон дид ва ҳар чи онро бад-ин чашм битавон дид, аз ин олам бошад, ки онро олами шаҳодат гӯянд.

Ва ҳақиқати дил аз ин олам нест ва бад-ин олам ғариб омадааст ва ба роҳгузар омадааст, он гӯштпораи зоҳир маркаб ва олати вай аст ва ҳама аъзои тан лашкари вайанд ва подшоҳи ҷумла тан вай аст ва маърифати

---

[1] Хидматгузори бемузд, бегор.

[2] Иборат ба ҷои таъбир истеъмол шудааст.

[3] Ҷамъи қишр, ба маънии пӯст.

[4] Мағз.

[5] Тобеъ ва пайрав.

Худои таъоло ва мушоҳидати ҷамоли ҳазрати Вай сифати вай аст ва таклиф бар вай аст, хитоб бо вай аст ва итобу иқоб бар вай аст ва саодату шақоват асле вайрост ва тан андар ин ҳама табаъи вай аст. Ва маърифати ҳақиқати вай ва маърифати сифоти вай калиди маърифати Худои таъолост, ҷаҳди он кун, то вайро бишиносӣ, ки он гавҳари азиз аст ва аз гавҳари фариштагон аст ва маъдани аслии вай ҳазрати Илоҳият аст: аз он ҷо омадааст ва ба он ҷо боз хоҳад рафт. Ва ин ҷо ба ғурбат омадааст ва ба тиҷорату ҳиросат омадааст. Ва пас аз ин маънии тиҷорату ҳиросатро[1] бишиносӣ, иншоаллоҳу таъоло.

## ФАСЛИ (ДУВВУМ)

### [Шинохтани ҳақиқати дил]

Бидон, ки маърифати ҳақиқати дил ҳосил наёяд, то он гоҳ ки ҳастии вай бишиносӣ, пас ҳақиқати вай бишиносӣ, ки чӣ чиз аст, пас лашкари вайро бишиносӣ, пас алоқати вай бо ин лашкар бишиносӣ, пас сифати вай бишиносӣ ки маърифати Ҳақ таъоло вайро чун ҳосил шавад ва ба саодати хеш чун расид. Ва бад-ин ҳар як ишорате карда ояд.

Аммо ҳастии вай зоҳир аст, ки одамиро дар ҳастии хеш ҳеч шак нест ва ҳастии вай на бад-ин колбад зоҳир аст, ки мурдаро ҳамин бошад ва ҷон набошад!

Ва мо бад-ин дил ҳақиқати рӯҳҳамехоҳем. Ва чун ин рӯҳ набошад тан мурдоре бошад. Ва агар касе чашм фаропеш кунад ва колбади хешро фаромӯш кунад ва осмону замин ва ҳар чи онро ба чашм битавон дид, фаромӯш кунад, ҳастии хеш ба зарурат мешиносад ва аз хештан бохабар бувад, агарчи аз колбад ва аз замину осмон ва ҳар чи дар вай аст бехабар бувад. Ва чун касе андар ин нек тааммул кунад, чизе аз ҳақиқати охират бишиносад ва бидонад, ки раво бувад, ки колбад аз вай бозситонанд ва вай бар ҷой бошад ва нест нашуда бошад.

## ФАСЛИ (САВВУМ)

### [Ҳақиқати дил]

Аммо ҳақиқати рӯҳ, ки вай чӣ чиз аст ва сифати хоси вай чист, шариат рухсат надодааст. Ва барои ин бувад, ки расул саллаллоҳу алайҳи ва сал-

[1] Зироат.

лам шарҳ накард, чунон ки Ҳақ таъоло гуфт: «Ва йасълунака ъани-р-Руҳи, қули-р-Руҳу мин амри Раббӣ» беш аз ин дастурӣ наёфт, ки гӯяд: «Рӯҳ аз ҷумла корҳои илоҳист ва аз «Олами амр аст» ва аз он олам омадааст: «Ало лаҳу-л-халқу ва-л-амру»[1]. Ва олами халқҷудост ва олами амр ҷудо, ҳар чи масоҳат ва миқдору каммиятро ба вай роҳ бувад, онро олами халқ гӯянд. Ва «халқ» дар асли луғат ба маънии тақдир[2] бувад. Ва дили одамиро миқдору каммият набошад ва барои ин аст, ки қисматпазир нест. Ва агар қисматпазир будӣ, раво будӣ, ки дар як ҷониби вай ҷаҳл будӣ ба чизе ва дар дигар ҷониб илм ҳам бад-он чиз ва дар як ҳол ҳам олим будӣ ва ҳам ҷоҳил ва ин муҳол бошад! Ин рӯҳ бо он ки қисматпазир нест ва миқдорро ба вай роҳ нест, офарида аст ва «халқ» офариданро низ гӯянд, чунон ки тақдирро гӯянд. Пас, бад-ин маънӣ аз ҷумлаи халқ аст. Ва бад-он дигар маънӣ аз олами амр аст, на аз олами халқ, ки олами амр иборат аз чизҳоест, ки масоҳату миқдорро ба вай роҳ набошад.

Пас касоне, ки пиндоштаанд, ки рӯҳқадимист, ғалат карданд. Ва касоне, ки гуфтанд, ки араз аст, ҳам ғалат карданд, ки аразро ба худ қиём набувад ва табаъ бувад. Ва ҷон асли одамист ва ҳама қолаб табаъи вай аст, араз чӣ гуна буда бошад? Ва касоне, ки гуфтанд: «ҷисм аст», ҳам ғалат карданд, ки ҷисм қисматпазир бувад ва ҷон қисматпазир нест. Аммо чизе дигар ҳаст, ки онро рӯҳ гӯянд ва қисматпазир аст, валекин он рӯҳ суторонро низ бошад. Аммо рӯҳ, ки мо онро дил мегӯем, маҳалли маърифати Худои таъолост ва баҳоимро ин набошад; ва ин на ҷисм аст ва на араз, балки гавҳарест аз ҷинси гавҳари фариштагон. Ва ҳақиқати вай шинохтан душвор бувад ва дар шарҳ кардани он рухсат нест. Ва дар ибтидои рафтани роҳи дин бад-он маърифат ҳоҷат нест, балки аввали роҳи дин муҷоҳидат аст. Ва чун касе муҷоҳидат ба шарт бикунад, худ ин маърифат вайро ҳосил шавад, бе он ки аз касе бишунавад. Ва ин маърифат аз ҷумлаи он ҳидояте аст, ки Ҳақ таъоло гуфт: «Ва-л-лазина ҷоҳаду фӣно, ла наҳдийаннаҳум субулано»[3] ва касе, ки муҷоҳидат ҳанӯз тамом накарда бошад, бо вай ҳақиқати рӯҳ гуфтан раво набошад. Аммо пеш аз муҷоҳидат лашкари дилро бибояд донист, ки касе, ки лашкари дилро надонад, ҷиҳод натавонад кард.

## (ФАСЛИ ЧАҲОРУМ)

[1] Огоҳ бош, ки халқу амр Худойрост.

[2] Андоза гирифтан.

[3] Касоне, ки дар Мо бикӯшанд, ба роҳҳои Худ ононро раҳбарӣ мекунем.

## [Дар баёни сабаби эҳтиёҷи одамӣ ба колбад]

Бидон, ки тан мамлакати дил аст ва андар ин мамлакат дилро лашкарҳои мухталиф аст: «Ва мо йаъламу ҷунуда Раббика илло Ҳува»[1]. Ва дилро, ки офаридаанд, барои охират офаридаанд ва кори вай талаби саодат аст. Ва саодати вай дар маърифати Худои таъоло аст. Ва маърифати Худои таъоло вайро ба маърифати сунъи Худои таъоло ҳосил ояд – ва ин ҷумлаи олам аст. Ва маърифати аҷоиби олам вайро аз роҳи ҳавос ҳосил ояд. Ва ин ҳавосро қавом ба колбад аст. Пас маърифат сайди вай аст ва ҳавос доми вай аст ва колбад маркаби вай аст ва ҳаммоли доми вай аст. Пас вайро ба колбад бад-ин сабаб ҳоҷат афтод. Ва колбади вай мураккаб аст аз обу хок ва ҳарорату рутубат ва бад-ин сабаб заиф аст ва дар хатари ҳалок аст, аз дарун ба сабаби гуруснагӣ ва ташнагӣ ва аз берун ба сабаби оташу об ва ба сабаби қасди душманону дадгон ва ғайри он. Пас вайро ба сабаби гуруснагиву ташнагӣ ба таом ва шароб ҳоҷат афтод. Ва бад-ин сабаб ба ду лашкар ҳоҷат бувад: яке зоҳир, чун дасту по ва даҳону дандон ва меъда ва яке ботин, чун шаҳвати таом ва шароб. Ва вайро ба сабаби дафъи душманони берунӣ ба ду лашкар ҳоҷат афтод: яке зоҳир, чун дасту пову силоҳ ва яке ботин, чун хашму ғазаб. Ва чун мумкин набошад ғизоеро, ки набинад талаб кардан ва душмане, ки набинад дафъ кардан, вайро ба идрокот ҳоҷат афтод: баъзе зоҳир ва он панҷҳавос аст: чун чашму бинӣ ва гӯшу завқ ва ламс ва баъзе ботин ва он низ панҷ аст ва манзилгоҳи он димоғ аст: чун қуввати хаёл ва қуввати тафаккур ва қуввати ҳифз ва қуввати тазаккур ва қуввати таваҳҳум. Ҳар якеро аз ин қувватҳо корест хос ва агар яке ба халал шавад, кори одамӣ ба халал шавад, дар дину дунё.

Ва ҷумлаи ин лашкарҳои зоҳиру ботин ба фармони диланд. Ва вай амиру подшоҳи ҳама аст: чун забонро фармон диҳад, дар ҳол сухан гӯяд; ва чун дастро фармон диҳад, бигирад ва чун пойро фармон диҳад, биравад; ва чун чашмро фармон диҳад, бинигарад; ва чун қуввати тафаккурро фармон диҳад, бияндешад. Ва ҳамаро ба тавъу табъ мутеъу фармонбардори ӯ кардаанд, то танро нигоҳ дорад, чандоне, ки зоди хеш баргирад ва сайди хеш ҳосил кунад ва тиҷорати охират тамом кунад ва тухми саодати хеш бипароканад. Тоат доштани ин лашкар дилро, ба тоат доштани фариштагон монад Ҳақ таъолоро, ки хилоф натавонанд кардан дар ҳеч фармон, балки ба табъу тавъ фармонбардор бошанд.

---

[1] Ва намешиносад лашкарҳои Парвардигоратро, магар Худи Ӯ.

## ФАСЛИ (ПАНҶУМ)

### [Шинохтани мақсуд аз лашкари дил ба мисоле]

Шинохтани тафосили лашкари дил дароз аст ва он чи мақсуд аст, туро ба мисоле маълум шавад. Бидон, ки мисоли тан чун шаҳрест ва дасту пой ва аъзо пешаварони шаҳранд ва шаҳват чун омили хироҷ аст ва ғазаб чун шаҳнаи[1] шаҳр аст ва дил подшоҳи шаҳр аст ва ақл вазири подшоҳ аст. Ва подшоҳро бад-ин ҳама ҳоҷат аст, то мамлакат рост кунад.

Валекин шаҳват, ки омили хироҷ[2] аст, дурӯғзану фузулӣ ва тахлитгар[3] аст ва ҳар чи вазири ақл гӯяд, ба мухолифати он берун ояд ва ҳамеша хоҳони он бошад, ки ҳар чи дар мамлакат мол аст, ҳама ба баҳонаи хироҷ биситонад. Ва ин ғазаб, ки шаҳнаи шаҳр аст, шарир ва сахт тунду тез аст ва ҳама куштану шикастан ва рехтан дӯст дорад. Ва ҳамчунон ки подшоҳи шаҳр агар мушоварат ҳама бо вазир кунад ва омили дурӯғзан ва мутаммеъро[4] молида дорад ва ҳар чи вай бар хилофи вазир гӯяд, нашунавад ва шаҳнаро бар вай мусаллат кунад, то вайро аз фузул боздорад ва шаҳнаро низ кӯфта ва шикаста дорад, то пой аз ҳадди хеш берун нániҳад ва чун чунин кунад, кори мамлакат ба низом бувад, ҳамчунин подшоҳи дил чун кор бо ишорати вазири ақл кунад ва шаҳвату ғазабро зери даст ва ба фармони ақл дорад ва ақлро мусаххари эшон нагардонад, кори мамлакати тан рост бувад ва роҳи саодат ва расидан ба ҳазрати Илоҳият бар вай бурида нашавад. Ва агар ақлро асири шаҳват ва ғазаб гардонад, мамлакат вайрон шавад ва подшоҳ бадбахт гардад ва ҳалок шавад.

## ФАСЛИ (ШАШУМ)

### [Роҳи дурусти ба кор бурдани шаҳвату ғазаб ва тану ҳавос ва ақлу дил]

Аз ин ҷумла, ки рафт, бидонистӣ, ки шаҳвату ғазабро барои таому шароб ва нигоҳ доштани тан офаридаанд. Пас, ин ҳар ду ходими тананд ва таому шароб алафи тан аст ва танро барои ҳаммолии ҳавос офарида-

[1] Доруға. Калонтар.

[2] Молиёт.

[3] Ёвасаро ва муғотакор.

[4] Пуртамаъ.

анд: пас тан ходими ҳавос аст. Ва ҳавосро барои ҷосусии ақл офаридаанд, то доми вай бошад, ки ба вай аҷоиби сунъи Худои таъоло бидонад; пас ҳавос ходими ақланд. Ва ақлро барои дил офаридаанд, то шамъ ва чароғи вай бошад, ки ба нури вай ҳазрати Илоҳиятро бинад, ки биҳишти вай аст. Пас ақл ходими дил аст. Ва дилро барои назораи ҷамоли ҳазрати Рубубият офаридаанд.

Пас чун бад-ин машғул бошад, банда ва ходими даргоҳи Илоҳият бошад ва он чи Ҳақ таъоло гуфт, ки: «Ва мо халақту-*л*-ҷинна ва-*л*-инса илло *ли* йаъбудуни»[1] маънии вай ин аст.

Пас дилро биёфариданд ва ин мамлакату лашкар бар вай доданд ва ин маркаби танро ба асирӣ ба вай доданд, то аз олами хок сафаре кунад, бо аъло иллиййин. Агар хоҳад, ки ҳаққи ин неъмат бигузорад ва шарти бандагӣ ба ҷой орад, бояд ки подшоҳвор дар садри мамлакат бинишинад ва аз ҳазрати Илоҳият қибла ва мақсад созад ва аз охират ватану қароргоҳ созад ва аз дунё манзил созад ва аз тан маркаб созад ва аз дасту пою аъзо хидматгорон созад ва аз ақл вазир созад ва аз шаҳват ҷобии[2] мол созад ва аз ғазаб шаҳна созад ва аз ҳавос ҷосусон созад ва ҳар якеро ба оламе дигар муваккал кунад, то ахбори он олам ҷамъ ҳамекунанд ва аз қуввати хаёл, ки дар пеши[3] димоғ аст, соҳиббарид[4] созад, то ҷосусон ҷумла ахбор назди вай ҷамъ ҳамекунанд. Ва аз қуввати ҳифз, ки дар охири димоғ аст, харитадор[5] созад, то руқъаи ахбор аз дасти соҳиббарид меситонад ва нигоҳ медорад ва ба вақти хеш бар вазири ақл арза мекунад. Ва вазир бар вафқи он ахбор, ки аз мамлакат ба вай мерасад, тадбири мамлакат ва тадбири сафари подшоҳ мекунад; чун бинад, ки яке аз лашкар, чун шаҳвату ғазаб ва ғайри эшон – ёғӣ шуданд бар подшоҳ ва пой аз итоати вай берун ниҳоданд ва роҳ бар вай бихоҳанд зад, тадбири он кунад, ки ба ҷиҳоди вай машғул шавад ва қасди куштани вай накунад, ки мамлакат бе эшон рост наёяд, балки тадбири он кунад, ки эшонро ба ҳадди итоат оварад, то дар сафаре, ки фаропеш дорад, ёвар бошанд, на хасм ва рафиқ бошанд, на дузду роҳзан. Чун чунин кунад, саид бошад ва ҳаққи неъмат гузорда бошад ва хилъати ин неъмат ба вақти хеш биёбад. Ва агар ба хилофи ин кунад ва ба мувофиқати роҳзанон ва душманон, ки

---

[1] Ва наёфаридам ҷинну инсро, ҷуз барои он ки Маро парастиш намоянд.

[2] Таҳсилдор ва маъмури ҷамъи молиёт.

[3] Ҷилав ва қидом.

[4] Соҳиббарид аслан ба маънии раиси чопорони давлатӣ будааст ва баъдан симати риёсати ҷосусонро доро шудааст.

[5] Харита ба маънии кисаи чармии ҷойномаҳо ва ҷузвадон будааст, вале ба равиши иборат метавон харитадорро маъмури бойгониву арзномаҳо ба подшоҳ дар мавқеъи зарурат донист.

ёғӣ гаштаанд, бархезад, кофири неъмат бошад ва шақӣ гардад ва наколи уқубати он биёбад.

## ФАСЛИ (ҲАФТУМ)

### [Чигунагии пайдо шудани сифатҳои хубу бад дар одамӣ]

Бидон, ки дили одамиро бо ҳар яке аз ин ду лашкар, ки дар даруни вай аст, алоқате аст ва вайро аз ҳар яке сифатеву хулқе падид ояд: баъзе аз он ахлоқ бад бошад, ки вайро ҳалок кунад ва баъзе некӯ бошад ки вайро ба саодат расонад. Ва ҷумлаи он ахлоқ агарчи бисёр аст, аммо чаҳор ҷинсанд: ахлоқи баҳоим ва ахлоқи сибоъ ва ахлоқи шаётин ва ахлоқи малоика; чи ба сабаби он ки дар вай шаҳвату оз ниҳодаанд, кори баҳоим кунад: чун шараҳ[1] намудан бар хӯрдан ва ҷимоъ кардан; ва ба сабаби он ки дар вай хашм ниҳодаанд, кори сагу гургу шер кунад, чун задану куштан ва дар халқ афтодан ба дасту забон; ва ба сабаби он ки дар вай макру ҳилат ва талбису тахлит ва фитна ангехтан миёни халқ ниҳодаанд, кори девон кунад; ва ба сабаби он ки дар вай ақл ниҳодаанд, кори фариштагон кунад, чун дӯст доштани илму салоҳ ва парҳез кардан аз корҳои зишт ва салоҳҷустан миёни халқ ва азиз доштан худро аз корҳои хасис ва шод будан ба маърифати корҳо ва айб доштан аз ҷаҳлу нодонӣ.

Ва ба ҳақиқат гӯйӣ, ки дар пӯсти одамӣ чаҳор чиз аст: саге ва хуке ва деве ва фариштае, ки саг, ки накӯҳида ва мазмум аст, на барои сурату дасту пой ва пӯсти вай бувад, бал бад-он сифате. ки дар вай аст, ки бад-он сифат дар мардум афтад; ва хук на ба сабаби сурати мазмум аст, бал ба сабаби маънии шараҳ ва озу ҳирс бар чизҳои палиду зишт. Ва ҳақиқати рӯҳи сагиву хукӣ ин маонӣ аст ва дар одамӣҳамин аст; ва ҳамчунин ҳақиқати шайтониву фариштагӣ ин маонӣ аст, ки гуфта омад. Ва одамиро фармудаанд, ки: ба нури ақл, ки аз осори анвори фариштагон аст, талбису макри шайтон кашф мекунад, то вай расво шавад ва ҳеч фитна натавонад ангехт, чунон ки расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам гуфт: «Ҳар одамеро шайтонест ва маро низ ҳаст, лекин Худои таъоло маро бар вай нусрат дод, то маққури ман гашт ва ҳеч шар натавонад фармуд». Ва низ вайро[2] фармудаанд, ки: ин хинзири ҳирсу шаҳватро ва калби ғазабро ба адаб дорад ва зердаст, то ҷуз ба фармони вай нахезад ва

---

[1] Ҳирс ва майли шадид.

[2] Яъне одамиро фармудаанд.

нанишинад. Агар чунин кунад, вайро аз ин ахлоқ ва сифоти некӯҳосил шавад, ки он тухми саодати вай бошад ва агар ба хилофи ин кунад ва камари хидмати эшон барбандад, дар вай ахлоқи бад падид ояд, ки тухми шақовати вай гардад.

Ва агар ҳоли вай вайро дар хоб ё дар бедорӣ ба мисоле кашф кунанд, худро бинад камари хидмат баста пеши хуке ё пеши саге ва касе, ки мусалмонеро асир кунад дар дасти кофире, маълум аст, ки ҳоли вай чӣ бувад! Он кас ки фариштаро дар дасти сагу хук ва дев асир кунад, ҳоли вай аз ин фоҳиштар буда бошад.

Ва бештари халқ, агар инсоф бидиҳанд ва ҳиҷоби ғафлат баргиранд, шабу рӯз камари хидмат бастаанд дар муроду ҳавои нафси хеш ва ҳоли эшон ба ҳақиқат ин аст; агарчи ба сурат бо мардум монанд ва фардо дар қиёмат маонӣ ошкоро шавад; ва сурат ба ранги маънӣ бошад, то он касро, ки шаҳват ва оз бар вай ғолиб бувад, фардо ба сурати хуке бинанд ва он касро, ки хашм бар вай ғолиб аст, ба сурати гурге бинанд.

Ва барои ин аст, ки касе гурге ба хоб бинад, таъбири он марде золим бошад; ва агар хуке бинад, таъбири он марде палид бошад. Барои он ки хоб намудгори марг аст: бад-он қадр, ки сабаби хоб аз ин олам дуртар мешавад, сурат табаъи маънӣ мебошад, то ҳар касеро бад-он сурат бинанд, ки ботини вай чунон аст. Ва ин сиррест бузург, ки ин китоб шарҳи он эҳтимол накунад.

## ФАСЛИ (ҲАШТУМ)

### [Муроқибати ҳаракот ва сақаноти худ]

Ва чун бидонистӣ, ки дар ботин ин чаҳор қаҳрамон ва корфармой аст, муроқиб бош ҳаракоту сақаноти хешро, то аз ин чаҳор андар ин ҷаҳон дар итоати кадомӣ ва ба ҳақиқат бишнос, ки аз ҳар ҳаракате, ки бикунӣ, сифате дар дили ту ҳосил шавад, ки он дар ту бимонад ва дар сӯҳбати ту бад-он ҷаҳон ояд. Ва он сифотро ахлоқ гӯянд ва ҳама ахлоқ аз ин чаҳор қаҳрамон шикофад.

Агар тоати хинзири шаҳват дорӣ, дар ту сифати палидиву бешармӣ ва ҳарисиву чоплусӣ ва мунофиқиву хасисӣ ва ҳасаду шамотат ва ғайри он падид ояд; ва агар вайро маққур кунӣ ва бо адабу зердасти ақлу шаръ дорӣ, дар ту сифати қаноат ва хештандорӣ ва шарму ором ва зарифиву порсоӣ ва кӯтоҳдастиву бетамаъӣ падид ояд.

Ва агар калби ғазабро итоат дорӣ, дар ту кибру таҳаввур ва нопокиву лоф задан ва борнома кардан[1] ва кайдоварӣ[2] ва бузургхештанӣ ва афсӯс кардан[3] ва истихфоф кардан ва хор доштани халқ ва дар халқ афтодан падид ояд; ва агар ин сагро боадаб дорӣ, дар ту сабру бурдборӣ ва афву сабот ва шуҷоату сокинӣ ва шаҳомату карам падид ояд.

Ва агар он шайтонро, ки кори вай он аст, ки ин сагу хукро аз ҷой мебарангезад ва эшонро далер ҳамекунад ва ҳилату макр меомӯзад, тоат дорӣ, дар ту сифати гурбузӣ (маккорӣ) ва хиёнату тахлит (иштибоҳкорӣ, ёвасарой) ва баддаруниву фирефтан ва талбис падид ояд; ва агар вайро мақҳур дорӣ ва ба талбиси вай фирефта нашавӣ ва лашкари ақлро нусрат кунӣ, дар ту зиракӣ ва маърифату илми ҳикмат ва салоҳ ва ҳусни хулқ ва бузургиву риёсат падид ояд. Ва ин ахлоқи некӯ, ки бо ту бимонад, аз ҷумлаи боқиёти солеҳот бошад ва тухми саодати ту бошад.

Ва ин афъол, ки аз вай ахлоқи бад падидор ояд, вайро маъсият гӯянд; ва он ки ахлоқи некӯ аз вай падид ояд, онро тоат гӯянд. Ва ҳаракоту саканоти одамӣ аз ин ду холӣ набувад.

Ва дил ҳамчун оинаи равшан аст ва ин ахлоқи зишт чун дуде ва зулмате аст, ки ба вай ҳамерасад ва вайро торик ҳамегардонад, то фаро роҳи ҳазрати Илоҳият набинад ва маҳҷуб шавад. Ва ин ахлоқи некӯ нурест, ки ба дил мерасад ва вайро аз зулмати маъсият мезудояд ва аз барои ин гуфт расул алайҳиссалом: «Иттабиъи-с-саййиата-л-ҳасаната, тамҳуҳо», «аз паи ҳар зиштӣ некӯие бикун, то онро маҳв кунад». Ва дар қиёмат дил бошад, ки ба саҳро ояд, иммо (ё) равшан ва иммо торик: «Фало йанҷу илло ман аталлоҳа би қалбин салимин»[4].

Дили одамӣ дар ибтидои офариниш чун оҳан аст, ки аз вай оинаи равшан биёяд, ки ҳама олам дар вай биёяд – агар вайро чунон ки бояд, нигоҳ доранд – вагарна ҷумла зангор бихӯрад ва чунон шавад, ки низ аз вай оина наёяд, чунон ки Ҳақ таъоло гуфт: «Калло бал рона ъало қулубиҳим мо кону йаксибуна»[5].

## ФАСЛИ (НӯҲУМ)

### [Чӣ гуна асли одамӣ гавҳари фариштагон аст]

[1] Бузургӣ фурӯхтан.

[2] Макру ҳила ва ҷангҷӯӣ.

[3] Истеҳзо кардан.

[4] Пас, наҷот нахоҳад ёфт, магар касе, ки биёяд пеши Худо бо диле салим.

[5] Не не! Балки занг бастааст бар дили эшон, он чи мекарданд.

Ҳамоно гӯӣ, ки чун дар одамӣ сифати сибоъу баҳоим ва шаётину малоика дар аст, ба чӣ донем, ки асли вай гавҳари фариштагӣ аст ва дигарон ғарибанду ориз? Ва чӣ донем, ки вайро барои ахлоқи фариштагон офаридаанд, то он ҳосил кунад, на барои дигар сифот?

Бидон, ки ин бад-он шиносӣ, ки донӣ, ки одамӣ шарифтар ва комилтар аст аз баҳоиму сибоъ ва ҳар чизеро, ки камоле дода бошанд, ки он ниҳояти дараҷаи вай бувад вайро барои он офарида бошанд; мисоли он ки: асб аз хар шарифтар аст, ки харро барои бор кашидан офаридаанд ва асб барои давидан дар ҷангу ҷиҳод, то дар зери савор чунон ки мебояд, медавад ва мепӯяд ва вайро қуввати бор кашидан низ додаанд – ҳамчун хар; ва камоли зиёдат низ вайро додаанд, ки харро надодаанд. Агар вай аз камоли хеш оҷиз ояд, аз вай полоне созанд ва бо дараҷаи хар афтад: ва ин ҳалок ва нуқсони вай бошад.

Ҳамчунин гурӯҳе пиндоштаанд, ки одамиро барои хӯрдану хуфтан ва ҷимоъ кардану таматтӯъ кардан офаридаанд: ҳама рӯзгор дар ин баранд! Ва гурӯҳе пиндоранд, ки вайро барои ғалаба ва истилову мақҳур кардани дигар чизҳо офаридаанд, чун: арабу курду турк. Ва ин ҳар ду хатост, ки хӯрдану ҷимоъ кардан, рондани шаҳват бошад ва ин худ сутуронро додаанд ва хӯрдани шутур бештар аз хӯрдани мард аст ва ҷимоъи бунҷишк (гунҷишк) беш аз ҷимоъи одамӣ аст, пас, чаро одамӣ аз эшон шарифтар бошад? Ва ғалабаву истило ба ғазаб бошад ва ин сибоъро додаанд.

Пас, одамиро он чи сибоъро ва баҳоимро додаанд, ҳаст ва зиёдат аз он вайро камоле додаанд – ва он ақл аст, ки Худойро таъоло, бад-он бишиносад ва ҷумла сунъи вай бидонад ва бад-он хештанро аз дасти шаҳвату ғазаб бираҳонад. Ва ин сифати фариштагон аст ва бад-ин сифат вай бар баҳоиму сибоъ муставлӣ аст ва ҳама мусаххари вайанд, бо ҳар чи бар рӯи замин аст, чунон ки Ҳақ таъоло гуфт: «Ва саххара лакум мо... фӣ-л-арзи ҷамиъан»[1].

Пас ҳақиқати одамӣ он аст, ки камоли вай ва шарафи вай бад-ӯст ва дигар сифатҳо ғариб ва ориятӣ аст ва эшонро ба муздуриву чокарии вай фиристодаанд ва барои ин аст, ки чун бимирад, на ғазаб монад ва на шаҳват монад. Ва вай монаду бас: иммо ҷавҳаре равшан ва нуронӣ, ороста ба маърифати Ҳақ таъоло, бар сурати малоика, то лоҷарам, рафиқи эшон бошад ва рафиқи «ал-малау-л-аъло» ин бошад. Ва эшон ҳамеша дар ҳазрати Илоҳият бошанд: «Фӣ мақъади сидқин ъинда Маликин

---

[1] Мусаххар кард барои шумо тамоми он чиро дар замин аст.

муқтадирин»[1]. Ва иммо (ё, хоҳ) торику музлим ва нагунсор: торикӣ бад-он ки зангор гирифта бошад аз зулмати маъсият; ва нагунсорӣ бад-он ки ором гирифта бошад бо ахлоқи шаҳвату ғазаб. Ва ҳар чи шаҳвати вай бувад, дар ин ҷаҳон бигузошта бошад. Ва рӯи дили вай аз сӯи ин ҷаҳон бошад, ки шаҳавот ва муроди вай инҷаҳонӣ бошад ва ин ҷаҳон зери он ҷаҳон аст: пас сари вай зер бувад ва нагунсор бошад. Ва маънии он ки гуфт: «Ва лав таро изи-л-муҷримуна нокису руусиҳим ъинда Раббиҳим»[2] ин бошад. Ва касе, ки чунин бошад, бо шаётин ба ҳам дар сиҷҷин[3] бошанд. Ва маънии «сиҷҷин» ҳар касе надонад: ва барои ин гуфт: «Ва мо адрока мо сиҷҷин»[4].

## ФАСЛИ (ДАҲУМ)

### [Аҷоиби олами дил]

Аҷоиби оламҳои дилро ниҳоят нест ва шарафи вай бад-он аст, ки аҷибтар аз ҳама аст ва бештари халқ аз он ғофил бошанд. Ва шарафи вай аз ду дараҷа аст. Яке аз рӯи илм, дуввум аз рӯи қудрат. Аммо шарафи вай аз рӯи илм бар ду табақа аст: яке он аст, ки ҷумлаи халқӯро тавонад донистан ва дигар он аст, ки пӯшидатар аст ва ҳар кас нашиносад ва он азизтар аст. Аммо он чи зоҳир аст, он аст, ки вайро қуввати маърифати ҷумлаи илмҳо ва саноатҳост, то бад-он ҷумла саноатҳо бидонад ва ҳар чи дар китобҳост бархонад ва бидонад, чун илми ҳандасаву ҳисоб ва тиббу нуҷум ва улуми шариат. Ва бо он ки вай як чиз аст, ки қисмат напазирад, ин ҳама илмҳо дар вай гунҷад, балки ҳама олам дар вай чун заррае бошад дар биёбоне. Ва дар як лаҳза дар фикрат ва ҳаракати хеш аз саро (хок) ба ало шавад ва аз машриқ ба мағриб шавад; бо он ки дар олами хок боздошта аст, ҳама осмонро масоҳат кунад ва миқдори ҳар ситорае бишиносад ва масоҳат бигӯяд, ки чанд газ аст ва моҳиро ба ҳилат аз қаъри дарё барорад ва мурғро аз ҳаво ба замин оварад; ва ҳайвоноти боқувватро, чун пилу уштур ва асб, мусаххари хеш кунад. Ва ҳар чи дар олами аҷоибҳову илмҳост, пешаи вай аст. Ва ин ҷумла илмҳост, ки вайро аз роҳи панҷҳавос ҳосил шавад, бад-ин сабаб, ки зоҳир аст ва ҳамгинон роҳ ба вай донанд.

---

[1] Дар нишастангоҳи ростин назди Подшоҳи муқтадир.

[2] Ва агар бинӣ, ҳангоме ки гуноҳкорон сар ба зер бошанд назди Парвардигори хеш?

[3] Ҷое дар дӯзах.

[4] Ва надонӣ, ки «сиҷҷин» чист?

Ва аҷибтар он аст, ки андаруни дил равзане кушода аст ба олами маҳсусот, ки онро олами ҷисмонӣ гӯянд; ва олами малакутро рӯҳонӣ гӯянд. Ва бештари халқ олами ҷисмонии маҳсусро донанд ва ин худ мухтасар аст. Ва далел бар он ки андаруни дил равзане дигар аст улумро, ду чиз аст: яке хоб аст, ки дар хоб чун роҳи ҳавос баста гардад, он дари дарунӣ кушода шавад ва аз олами малакут ва аз *Лавҳи Маҳфуз* ғайб намудан гирад, то он чи дар мустақбал хоҳад будан бишиносад ва бибинад, иммо равшан, ҳамчунон ки хоҳад буд ва иммо ба мисоле ки ба таъбир ҳоҷат афтад. Ва аз он ҷо ки зоҳир аст, мардумон пиндоранд, ки касе бедор бувад, ба маърифат авлотар бувад ва ҳамебинад, ки дар бедорӣғайб набинад ва дар хоб бинад, на аз роҳи ҳавос. Ва шарҳи ҳақиқати хоб дар ин китоб мумкин нест.

Аммо ин қадар бибояд донист, ки масали дил чун оина аст ва масали *Лавҳи Маҳфуз* чун оина, ки сурати ҳама мавҷудот дар вай аст: чунон ки суратҳо аз як оина дар дигар афтад – чун дар муқобилаи он бидорӣ – ҳамчунин суратҳо аз *Лавҳи Маҳфуз* дар дил пайдо ояд; чун софӣ шавад, аз маҳсусот фориғ шавад ва бо вай муносибат гирад ва то ба маҳсусот машғул бувад, аз муносибат бо олами малакут маҳҷуб бувад. Ва дар хоб аз маҳсусот фориғ шавад, лоҷарам он чи дар гавҳари вай аст, аз мутолиаи малакут пайдо шудан гирад. Лекин агарчи ҳавос ба ҷиҳати хоб фурӯ истад, хаёл бар ҷои хеш бошад, бад-он сабаб бувад, ки он чи бинад дар кисвати мисол, хаёле бинад, сареҳу макшуф набошад ва аз ғитову пӯшиш холӣ набувад. Ва чун бимирад, на хаёл монад ва на ҳавос, он гоҳ корҳо беғитову бехаёл бинад ва бо вай гӯянд: «Фа кашафно ъанка ғитоака фа басарука-л-йавма ҳадидун»[1] ва гӯяд «Раббано, абсарно ва самиъно фарҷиъно, наъмал солеҳан»[2].

Далели дигар он аст, ки ҳеч кас набошад, ки вайро фиросатҳо ва хотирҳои рост бар сабили илҳом дар дил наёмада бошад, он на аз роҳи ҳавос бошад, балки дар дил пайдо ояд ва надонанд, ки аз куҷо омад.

Ва бад-ин миқдор бишиносад, ки илмҳо ҳама аз роҳи маҳсусот нест, балки аз олами малакут аст ва ҳавос, ки вайро барои ин олам офаридаанд, лоҷарам ҳиҷоби вай бувад аз мутолиаи он олами малакут, то аз вай фориғ нашавад, бад-он олам роҳ наёбад, ба ҳеч ҳол.

## ФАСЛИ (ЁЗДАҲУМ)

[1] Пас баркушодем аз ту пардаи туро, пас чашми ту имрӯз тезбин аст.

[2] Эй Парвардигори мо! Дидем ва шунидем, пас моро бозгардон, то кори нек кунем.

## [Равзани дил дар бедорӣ низ ба олами малакут кушода гардад]

Гумон мабар, ки равзани дил ба малакут бе хоб ва бе марг кушода нагардад, ки ин чунин нест! Балки агар дар бедорӣ касе хештанро риёзат кунад ва дилро аз дасти ғазабу шаҳват ва ахлоқи бад ва боисти (дархури) ин ҷаҳон берун кунад ва ҷои холӣ бинишинад ва чашм фароз кунад ва ҳавосро муаттал кунад ва дилро бо олами малакут муносибат диҳад, бадон ки «Аллоҳ-Аллоҳ» бардавом мегӯяд – ба дил, на ба забон, то чунон шавад, ки аз хештан бехабар шавад ва аз ҳама олам бехабар шавад ва аз ҳеч чиз хабар надорад, магар аз Худои азза ва ҷалла. Чун чунин шавад, агарчи бедор бувад, он равзан кушода шавад ва он чи дар хоб бинанд дигарон, вай дар бедорӣ бинад ва арвоҳи фариштагон дар суратҳои некӯ вайро падидор ояд ва паямбаронро дидан гирад ва аз эшон фоидаҳо ёбад ва мададҳо гирад ва малакути замину осмон ба вай намоянд.

Ва касеро, ки ин роҳ кушода шавад, коре азим бинад, ки дар ҳадди васф наёяд. Ва он ки расул алайҳиссалом гуфт: «Зуввият лийа-л-арзу фа урийту машориқаҳо ва мағорибаҳо»[1] ва он ки Ҳақ таъоло гуфт: «Ва ка золика нурий Иброҳима малакута-с-самовоти ва–л-арзи ва ли йакуна мина-л-муқинина»[2]ҳам дар ин ҳол будаст. Балки улуми ҳама анбиё аз ин роҳ бувад, на аз роҳи ҳавосу таълим; ва бидояти ҳама муҷоҳида будааст, чунон ки Ҳақ субҳона ва таъоло гуфт: «Ва-зкури-сма Раббика ва табаттал илайҳи табтилан» яъне: «аз ҳама чизҳо пок гардад ва гусаста ва ҳамагии худ ба Вай деҳ ва ба тадбири дунё машғул магард, ки Ӯ худ кори ту рост кунад». «Раббу-л-машриқи ва-л-мағриби ло илоҳа илло Ҳува фа-ттахизҳу вакилан»[3] ва чун вайро вакил кардӣ, ту фориғ гард ва бо халқ маёмез ва дар эшон маёвез. «Ва-сбир ъало мо йақулуна ва-ҳҷурҳум ҳаҷран ҷамилан»[4].

Ин ҳама таълими риёзат ва муҷоҳидат аст, то дил софӣ шавад аз адовати халқ ва аз шаҳвати дунёву аз машғалаи маҳсусот. Ва роҳи сӯфиён ин аст ва ин роҳи нубувват аст. Аммо илм ҳосил кардан ба тариқи тааллум роҳи уламост ва ин низ бузург аст, лекин мухтасар аст ба изофат бо роҳи нубувват ва илми анбиёву авлиё, ки бе воситаи таълими одамиён, аз ҳазрати ҳақ бар дилҳои эшон мерезад. Ва дурустии ин роҳҳам ба таҷрибат маълум

---

[1] Печида ва тумор шуд барои ман замин, пас нишон дод ба ман машриқҳо ва мағрибҳои онро.

[2] Ва ҳамчунин менамоем бо Иброҳим малакути осмонҳо ва заминро, барои он ки бошад аз яқинкунандагон.

[3] Парвардигори ховару бохтар, нест Худое ҷуз Ӯ, пас Ӯро вакил қарор деҳ.

[4] Ва шикебоӣ кун бар он чи мегӯянд ва дурӣ кун аз эшон – дурӣ кардане некӯ.

шудааст халқи бисёрро ва ҳам ба бурҳони ақлӣ. Агар туро ба завқ ин ҳосил нашудааст ва ба таълим низ ҳосил нашудааст ва ба бурҳони ақлӣ маълум нагаштааст, боре камтар аз ин набувад, ки бад-ин имон дорӣ ва тасдиқ кунӣ, то аз ҳар се дараҷа маҳрум набошӣ ва кофир нагардӣ. Ва ин аз аҷоиби аломатҳои дил аст ва бад-ин шарафи дили одамӣ маълум шавад.

## ФАСЛИ (ДУВОЗДАҲУМ)

### [Ҳар одамӣ бар фитрат зоида мешавад]

Гумон мабар, ки ин ба паёмбарон махсус аст, ки гавҳари ҳама одамиён дар асли фитрат шоистаи ин аст, чунон ки ҳеч оҳане нест, ки ба асли фитрат шоистаи он нест, ки аз вай оинае барояд, ки сурати оламро ҳикоят кунад, магар он ки зангор дар ҷавҳари вай ғавс кунад ва вайро табоҳ кунад; ҳамчунин ҳар дил, ки ҳирси дунё ва шаҳвату маосӣ бар вай ғолиб шавад ва дар вай мутамаккин гардад, бад-ин нарасад ва ба дараҷаи райну табъ (чирку касофат ва занг) расад ва ин шоистагӣ аз вай ботил шавад, «Ва куллу мавлудин йуладу ъала-л-фитрати фа абавоҳу йуҳаввидониҳи ва йунассирониҳи ва юмаҷҷисониҳи»[1].

Ва аз умуми ин шоистагӣҲақ таъоло хабар дод бад-ин иборат, ки гуфт: «А ласту би Раббикум? Қолу бало»[2]. Чунон ки агар касе гӯяд: ҳар оқил, ки бо вай гӯйӣ: «На ду аз яке бештар аст?» Гӯяд, ки: «Бале рост бувад». Агар ҳар оқиле ин ба гӯши сар нашунида бошад ва ба забон нагуфта бошад, валекин ҳама даруни вай бад-ин тасдиқ оганда бошад. Ҳамчунон ки ин фитрати одамиён аст, маърифати Рубубият низ фитрати ҳама аст, чунон ки гуфт: «Ва лаин саалтаҳум ман халақа-с-самовоти ва-л-арза ла йақулунналлоҳу»[3] ва дигар гуфт: «Фитраталлоҳи-л-латӣ фатара-н-носа ъалайҳо»[4]; ва ба бурҳони ақлӣ ва ба таҷрибат маълум шудааст ва ин ба пайғамбарон махсус нест, чи пайғамбар ҳам одамӣ аст: «қул иннамо ано башарун мислукум»[5].

Лекин касе, ки вайро ин роҳ кушода шуд, агар салоҳи ҷумла халқ вайро бинамоянд; ва бад-он даъват кунанд, ончи вайро намуданд, онро шариат гӯянд ва вайро паямбар гӯянд ва ҳолати вайро мӯъҷиза гӯянд; ва

---

[1] Ҳар мавлуде бар фитрат (ислом) зоида мешавад, пас падару модараш вайро яҳудӣ ё насронӣ ё маҷусӣ мегардонанд.

[2] Оё нестам Парвардигори шумо? Гуфтанд: оре.

[3] Агар аз эшон бипурсӣ: осмонҳо ва заминро кӣ офарид? Хоҳанд гуфт: Худо.

[4] Фитрат ва кеши Худо, ки халқро бар он фитрат офарид.

[5] Бигӯ: ман одамӣ ҳастам чун шумо.

чун ба даъвати халқ машғул нашавад вайро валӣ гӯянд ва ҳолоти вайро каромот гӯянд. Ва воҷиб нест, ки ҳар киро ин ҳол падид ояд, ба халқ ва ба даъват машғул шавад, балки дар қудрати Ҳақ таъоло ҳаст, ки вайро ба даъвати халқ машғул накунад: иммо бад-он сабаб ки ин ба вақте бувад, ки шариат тоза бувад ва ба даъвати дигар ҳоҷат набувад ва ё бад-он сабаб, ки даъватро шарте дигар бувад, ки дар ин валӣ мавҷуд набувад.

Пас бояд ки имон дуруст дорӣ ба вилоят ва кароматӣ авлиё ва бидонӣ, ки аввали кор ба муҷоҳидат тааллуқ дорад ва ихтиёрро ба вай роҳҳаст, валекин на ҳар ки корад, даравад ва на ҳар ки равад, расад, на ҳар ки ҷӯяд, ёбад. Валекин ҳар кор, ки азизтар бувад, шароити он бештар бувад ва ёфти он нодиртар бувад. Ва ин шарифтарин дараҷоти одамӣ аст дар мақоми маърифат ва талаб кардани ин, бе муҷоҳидат ва бе пире роҳ рафта ва пухта, рост наёяд ва чун ин ҳар ду бошад, то тавфиқ мусоидат накунад ва то дар азал вайро бад-ин саодат ҳукм накарда бошанд, ба мурод нарасад. Ва ёфтани дараҷати имомат, дар илми зоҳир ва дар ҳама корҳои ихтиёрӣҳамчунин аст.

## ФАСЛИ (СЕЗДАҲУМ)

### [Шарафи дил аз рӯи қудрат]

Намудгоре (намуна ва мисол) аз шарафи гавҳари одамӣ, ки онро дил гӯянд – дар роҳи маърифат бишинохтӣ. Акнун бидон, ки аз рӯи қудрат вайро низ шарафе аст, ки он ҳам аз хосияти малоика аст ва ҳайвоноти дигарро он набошад. Ва он он аст, ки ҳамчунон ки олами аҷсом мусаххар аст малоикаро, то ба дастурии Эзади таъоло, чун савоб бинанд ва халқро бад-он мӯҳтоҷ бинанд, борон оваранд ба вақти баҳор ва бод ангезанд ва ҳайвонотро дар раҳим ва наботро дар замин сурат кунанд ва биёроянд. Ва ба ҳар ҷинсе аз ин корҳо гурӯҳе аз малоика мувакқаланд. Дили одамӣ низ, ки аз ҷинси гавҳари малоика аст, вайро низ қудрате додаанд, то баъзе аз аҷсоми олам мусаххари вайанд.

Ва олами хоси ҳар касе тани вай аст ва тан мусаххари дил аст, ки маълум аст, ки дил дар ангушт нест ва илму иродат дар ангушт нест ва чун дил бифармояд, ангушт биҷунбад; ва чун дар дил сурати хашм падид ояд, арақ аз ҳафт андом кушода шавад. Ва ин чун борон аст. Ва чун сурати шаҳват дар дил падид ояд, боде падид ояд ва ба ҷониби олати шаҳват шавад. Ва чун андешаи таом хӯрдан кунад, он қуввате ки дар зери забон аст, ба хидмат бархезад ва об рехтан гирад, то таомро тар ку-

над, чунон ки битавон хӯрд.

Ва ин пӯшида нест, ки тасарруфи дил дар тан равон аст ва тан мусаххари дил аст, валекин бибояд донист, ки раво бувад, ки баъзе аз дилҳо шарифтар ва қавитар бувад ва ба ҷавоҳири малоика монандатар бувад, ки аҷсоми дигари беруни тани вай мутеъи вай гардад, то ҳайбати вай, масалан, бар шере афтад, шер мутеъ ва забуни вай гардад ва ҳиммат дар беморе бандад, беҳтар шавад ва ваҳм бар тандурусте афканад, бемор шавад ва андеша дар касе афканад, то ба наздики вай ояд, ҳаракате дар ботини он кас падидор ояд ва ҳиммат дар он бандад, ки борон ояд, биёяд. Ин ҳама мумкин аст ба бурҳони ақлӣ ва маълум аст ба таҷрибат ва он ки ӯро чашмзадагӣ гӯянд ва сеҳр гӯянд, ҳам аз ин боб аст ва аз ҷумлаи таъсири нафси одамӣ аст дар аҷсоми дигар, то нафсе, ки ҳасуди хабис бошад, масалан, сутуре некӯ бибинад, ба чашми ҳасад дар он сутур нигарад ва ҳалоки вай тавахҳум кунад, он сутур дар вақт ҳалок шавад, чунон ки дар хабар аст: «Ал-ъайну тудхилу-р-раҷула-л-қабра ва-л-ҷамала-л-қидра»[1].

Пас, ин низ аз аҷоиби қудратҳои дил аст ва ин чунин хосият чун касеро падид ояд, агар доъии халқ бошад, мӯъҷиза гӯянд ва агар доъӣ набошад, каромот гӯянд, агар дар кори хайр бошад, он касро набӣ гӯянд ё валӣ ва агар дар кори шарр бошад, он касро соҳир гӯянд ва сеҳру каромоту мӯъҷизот аз хавоси қудрати дили одамӣ аст, агарчи миёни эшон фарқҳои бисёр аст, ки ин китоб баёни он эҳтимол накунад[2].

## ФАСЛИ (ЧАҲОРДАҲУМ)

### [Ҳақиқати нубувват ва вилоят]

Агар касе ин ҷумла, ки рафт, надонад, аз ҳақиқати нубувват вайро ҳеч хабар набувад, илло ба сурату самоъ, ки нубуввату вилоят яке аз дараҷоти шарафи дили одамӣ аст ва ҳосили он се хосият аст: **яке он чи** умуми халқро дар хоб кашф шавад, вайро дар бедорӣ кашф афтад; **дуввум он ки** нафси умуми халқҷуз дар тани эшон асар накунад ва нафси вай дар аҷсоме, ки хориҷ аз тани вай аст, асар кунад, бар тариқе, ки салоҳи халқ дар он бошад, ё фасоде набувад дар он; **саввум он ки** он чи аз улум, ки умуми халқро ба таълим ҳосил шавад, вайро бе таълим аз ботини хеш ҳосил шавад. Ва чун раво бошад, ки касе зирак ва софидил

[1] Чашм мардро дохили гӯр ва шутурро дохили дег мекунад.

[2] Эҳтимол кардан ба маънии таҳаммул кардан ва кифоят кардан аст.

бошад, баъзе аз илмҳо ба хотири хеш ба ҷой орад бе тааллум, раво бошад, ки касе софитар ва қавитар бошад, ҳама илмҳо ё бештари он, ё бисёре аз он, худ бишиносад ва онро илми ладунӣ гӯянд, чунон ки Ҳақ таъоло гуфт: «Ва ъалламноҳу мин ладунно ъилман»[1].

Ҳар киро ин се хосият ҷамъ бувад, вай аз пайғамбарони бузург бошад, ё аз авлиёи бузург. Ва агар яке бувад аз ин ҳар се, ҳамин дараҷа ҳосил бошад. Ва дар ҳар яке низ тафовути бисёр аст, ки касе бошад, ки аз ҳар яке вайро андаке бошад ва касе бувад, ки бисёре. Ва камоли расули мо – саллаллоҳу алайҳи ва саллам – бад-он бувад, ки вайро ин ҳар се хосият ба ғояти камол бувад. Ва Эзад субҳонаҳу ва таъоло чун хост, ки халқро ба нубуввати вай роҳ диҳад, то мутобиати вай кунанд ва роҳи саодат аз вай биёмӯзанд, аз ин ҳар се хосият намудгоре ҳар касеро бидод: хоб намудгори як хосият аст.

Ва фиросати рост[2] намудгори он дигар ва хотири рост (зеҳну ҳуш) дар улум намудгори он дигар.

Ва одамиро мумкин нест, ки ба он чизе имон орад, ки вайро ҷинси он набошад, ки ҳар чи вайро намудгори он набувад, худ вайро сурати он мафҳум нашавад. Ва барои ин аст, ки ҳеч кас ҳақиқати Илоҳият ба камол нашиносад, илло Аллоҳ таъоло. Ва шарҳи ин таҳқиқ дароз аст ва дар китоби «Маъонӣ асмоиллоҳ» бурҳони равшан бигуфтаем.

Ва мақсуд он аст: акнун, ки мо раво дорем, ки берун аз ин се хосият, анбиё ва авлиёро хосиятҳо бошад, ки моро аз он хабар нест, ки бо мо намудгори он нест. Пас, чунон ки мегӯем, ки Худойро таъоло кас ба камол нашиносад, магар Худои азза ва ҷалла, мегӯем, ки расулро алайҳиссалом кас ба камол нашиносад, магар расул ва он, ки ба дараҷаи фавқи вай аст. Пас, аз одамиён қадри паямбар ҳам паямбар шиносад. Ва моро ин миқдор беш маълум нест, чи агар моро хоб набудӣ ва касе моро ҳикоят кардӣ ки: «Касе бияфтад ва ҳаракат накунад ва набинад ва нашунавад ва бидонад, ки фардо чӣ хоҳад буд ва чун шунавову бино бувад, ин наметавонист донист» ҳаргиз мо инро бовар надоштеме. Ва одамӣҳар чи надида бошад, бовар накунад! Ва барои ин гуфт Ҳақ таъоло: «Бал каззабу бимо лам йуҳиту би ъилмиҳи ва ламмо йаътиҳим таъвилуҳу»[3]. Ва гуфт: «Ва из лам йаҳтаду биҳи фа сайақулуна ҳозо ифкун қадимун»[4].

Ва аҷаб мадор, ки анбиёву авлиёро сифате бошад, ки дигаронро аз он

---

[1] Ва омӯхтем ӯро аз пеши Худамон донише.

[2] Фиросат: доноӣ ва зиракиву қувваи истеъдоди дарёфти ҳаводис ба кумаки ҳадс ва гумони саҳеҳ.

[3] Балки такзиб карданд он чиро ба донистани он иҳота надоштанд ва ба хотири эшон наёмад маънӣ ва таъвили он.

[4] Ва чун ба он роҳ наёфтанд, мегӯянд: ин дурӯғи кӯҳнае аст.

ҳеч хабар набошад. Ва эшон аз он лаззатҳо ва ҳолатҳои шариф ёбанд, ки мебинӣ ки касе, ки вайро завқи шеър нест, бад-он сабаб лаззат вазни самоъ наёбад ва агар касе хоҳад, ки вайро маънии он тафҳим кунад, натавонад, ки вай аз ҷинси ин хабар надорад. Ҳамчунин акмаҳ (кӯри модарзод) ҳаргиз маънии алвон ва лаззати дидори он фаҳм накунад. Пас аҷаб мадор дар қудрати Худои таъоло, ки баъзе аз идрокот пас аз дараҷаи нубувват офаринад. Ва беш аз ин касе аз он хабар надорад.

## ФАСЛИ (ПОНЗДАҲУМ)

### [Илм чӣ гуна ҳиҷоби роҳ аст]

Аз ин ҷумла, ки рафт, шарафи гавҳари дили одамӣ маълум шуд ва роҳи сӯфиён маълум гашт, ки чист. Ва ҳамоно ки шунида бошӣ аз сӯфиён, ки гӯянд: «Илм ҳиҷоб аст аз ин роҳ» ва инкор карда бошӣ. Ин суханро инкор макун, ки ин ҳақ аст, чи маҳсусот ҳосил шавад, чун бад-он машғул ва мустағрақ бошӣ, аз ин маҳҷуб бошӣ.

Ва масали дил чун ҳавзе аст ва масали ҳавос чун panҷҷӯй аст, ки об аз вай ба ҳавз ояд, аз берун. Агар хоҳӣ, ки оби софӣ аз қаъри ҳавз барояд, тадбир он аст, ки ин об ҷумла аз вай берун кунӣ. Ва гили сиёҳ, ки аз асари ин об аст, ҳам берун кунӣ ва роҳи ҳама ҷӯйҳо бибандӣ, то низ об наёяд ва қаъри ҳавз ҳамеканӣ, то оби софӣ аз даруни ҳавз падидор ояд ва то ҳавз бад-он об, ки аз берун даромадааст, машғул бошад, мумкин нашавад аз даруни вай об барояд. Ҳамчунин ин илм, ки аз даруни дил берун ояд, ҳосил наёяд, то аз ҳар чи аз берун даромадааст, холӣ нашавад.

Аммо олим агар хештанро холӣ кунад аз илми омӯхта ва дил бад-он машғул надорад, он илми гузашта вайро ҳиҷоб набошад ва мумкин бувад, ки ин фатҳ вайро барояд, ҳамчунон ки чун дил аз хаёлоту маҳсусот холӣ кунад, хаёлоти гузашта вайро ҳиҷоб накунад.

Ва сабаби ҳиҷоб он аст, ки чун касе эътиқоди аҳли суннат биёмӯхт ва далелҳои вай чунон ки андар ҷадал ва мунозира гӯянд, биёмӯхт ва ҳамагии хеш бад-он дод ва эътиқод кард, ки вароп ин худ ҳеч илм нест ва агар чизе дигар дар дили вай ояд, гӯяд: «Ин хилофи он аст, ки ман шунидаам ва ҳар чи хилофи он аст, ботил бошад» мумкин нашавад, ки ин касро ҳаргиз ҳақиқати корҳо маълум шавад, ки:

Он эътиқод, ки авоми халқро биёмӯзанд, қолаби ҳақиқат бувад на айни ҳақиқат; маърифати тамом он бувад, ки ҳақоиқ аз он қолаб макшуф шавад, чунон ки мағзи аз пӯст.

Ва бидон, ки касе, ки тариқи ҷадал дар нусрати он эътиқод биёмӯзад, вайро ҳақиқате макшуф нашуда бошад; чун пиндорад ҳама он аст, ки вай дорад, ин пиндор ҳиҷоби вай гардад. Ва ба ҳукми он ки пиндор ғолиб шавад бар касе, ки чизе омӯхта бошад, ғолиб он бувад, ки ин қавм маҳҷуб бошанд аз ин дараҷа. Ва ин ҳоли ҷадалиён аст. Пас агар касе аз ин пиндор берун ояд, илм ҳиҷоби ӯ набошад ва он гоҳ чун ин фатҳ вайро барояд, дараҷаи вай ба ғояти камол расад ва роҳи вай эминтар бувад ва дурусттар бувад, ки касе, ки қадами вай дар илм росих нашуда бошад, бештар он бошад, ки муддате дароз дар банди хаёле ботил бимонад ва андак мояи шубҳате вайро ҳиҷоб кунад ва олим аз чунин хатар эмин бошад. Пас, маънии ин ки: «илм ҳиҷоб аст», бояд ки бидонӣ ва инкор накунӣ, чун аз касе шунида бошӣ, ки вай ба дараҷаи мукошифат расида бошад!

Аммо ин ибоҳатиён[1] ва ин мабтуқони[2] беҳосил, ки дар ин рӯзгор падид омадаанд ва ҳаргиз эшонро худ ин ҳол набудааст, валекин иборати чанд музайяф[3] аз томоти[4] сӯфиён бигирифтаанд ва шуғли эшон он бошад, ки хештанро ҳама рӯз мешӯянд ва ба фӯта (ҳулла, лунг) ва мураққаъ (либоси васладор) ва саҷҷода меороянд ва он гоҳ илмрову уламоро мазаммат мекунанд. Эшон куштанианд ва шайтони халқанд ва душмани Худову расуланд, ки Худову расул илмрову уламоро мадҳ гуфтаанд ва ҳама оламро ба илм даъват кардаанд, ин мудбари (нагунбахт) мутаввақи ибоҳатӣ, чун соҳиби ҳолате набошад ва илм ҳосил накарда бошад, вайро ин сухан кай раво бошад? Ва масали вай чун касе бошад, ки шунида бошад, ки кимиё аз зар беҳтар бувад, ки аз вай зар бениҳоят ояд, чун ганҷҳои зар пеши вай ниҳанд, даст ба вай набарад ва гӯяд: «Зар ба чӣ кор ояд ва вайро чӣқадр бошад; кимиё бояд, ки асл он аст», зар фаро наситонад ва кимиё худ ҳаргиз надониста бувад, мудбару муфлис ва гурусна бимонад; ва аз шодии ин сухан ки «ман худ бигуфтам, ки кимиё аз зар беҳтар бувад», тараб мекунад ва лоф мезанад.

Пас мисоли кашфи анбиёву авлиё чун кимиёст ва мисоли илми уламо чун зар аст ва соҳиби кимиёро бар ин соҳиби зар фазл аст бар ҷумла.

Валекин ин ҷо як дақиқаи дигар аст, ки агар касе чандон кимиё дорад, ки аз вай сад динор беш ҳосил наёяд, вайро фазл набошад бар касе, ки вай ҳазор динор зар дорад. Чунон ки кутуби кимиёву ҳадиси он ва толи-

---

[1] Касоне, ки ба далоили ғайрисаҳеҳ ва номашрӯъ, мухолифати авомиру навоҳии шаръро ҷоиз ва мубоҳ медонанд.

[2] Касоне, ки аз ҳавои нафс пайравӣ мекунанд.

[3] Сохта, бофиреб.

[4] Гуфторҳои парешон,ароҷиф.

би он бисёр аст ва ҳақиқати он дар рӯзгори дароз ба дасти ҳар касе наёяд ва бештар касоне, ки ба талаби он бархезанд, ҳосили эшон қаллобӣ бувад. Кори сӯфиён низ ҳамчунин бошад ва азиз (камёб) бувад ва он чи бувад, андак бувад ва нодир бувад, ки ба камол расад.

Пас, бояд ки бад-ин бишиносӣ, ки ҳар касро, ки аз ҳолати сӯфиён чизе падид меояд андак, вайро бар ҳама олам фазл набошад, ки бештари эшон он бошад, ки аз авоили кор бар эшон чизе пайдо ояд ва он гоҳ аз он бияфтад ва тамом нашавад. Ва баъзе бошад, ки савдоеву хаёле бар эшон ғолиб шавад ва онро ҳақиқате набошад ва эшон пиндоранд, ки он корест. Ва аз даҳ нӯҳ чунин бошад. Ва чунон ки дар хоб ҳақиқат аст ва азғоси аҳлом[1] аст, дар он ҳол ҳамчунин бошад, балки фазли сирри уламо касеро бувад, ки андар он ҳол чунон комил шуда бошад, ки ҳар илм, ки бад-ин таъаллуқ дорад, ки дигаронро ба таъаллум бувад, вай худ бе таъаллум бидонад ва ин сахт нодир бувад.

Пас бояд ки бо асли роҳи тасаввуф ва ба фазли эшон имон дорӣ ва ба сабаби ин мутаввиқони рӯзгор эътиқод дар эшон табоҳ накунӣ ва ҳар ки аз эшон дар илму уламо таън кунад, бидонӣ, ки аз беҳосилӣ кунад.

## ФАСЛИ (ШОНЗДАҲУМ)

### [Саодати одамӣ дар маърифати Худои таъоло аст]

Ҳамоно гӯӣ: ба чӣ маълум шавад, ки саодати одамӣ дар маърифати Худои таъоло аст? Бидон, ки ин бад-он маълум шавад, ки бидонӣ, ки саодати ҳар чизе дар он аст, ки лаззату роҳати вай дар он бувад. Ва лаззати ҳар чизе дар он аст, ки муқтазои табъи вай бувад. Ва муқтазои табъи ҳар чизе он аст, ки вайро барои он офаридаанд; чунон ки лаззати шаҳват дар он аст, ки ба орзуи хеш расад ва лаззати ғазаб дар он аст, ки интиқом кашад аз душман ва лаззати чашм дар суратҳои некӯст ва лаззати гӯш дар овозҳову алҳони хуш аст. Ҳамчунин лаззати дил дар он аст, ки хосияти вай аст ва вайро барои он офаридаанд ва он маърифати ҳақиқати корҳост, ки хосияти дили одамист. Аммо шаҳвату ғазаб ва дарёфтани маҳсусот ба панҷҳавос, ин худ баҳоимрост.

Ва барои ин аст, ки одамӣҳар чи надонад, дар табъи вай тақозо ва таҷассуси он бувад, то бидонад; ва ҳар чиро донад, бад-он шод бошад ва табаҷҷӯҳ (шодӣ) кунад ва бад-он фахр оварад. Ва агар дар чизе хасис бувад – чун шатранҷ, масалан – агар касеро, ки донад, гӯянд, ки таълим ма-

[1] Хобҳои парешон ва бемаънӣ.

кун, сабр душвор тавонад кардан ва аз шодии он ки бозии ғариб бидонист, хоҳад, ки он фахр изҳор кунад.

Ва чун бидонистӣ, ки лаззати дил дар маърифати корҳост, донӣ, ки маърифат ҳарчанд ба чизе бузургтар ва шарифтар бувад, лаззат бештар бувад, ки касе, ки вай аз асрори вазир хабар дорад, бад-он шод бувад; ва агар аз асрори малик хабар дорад ва андешаи вай дар тадбири мамлакат бидонад, бад-он шодтар бувад. Ва он кас ки ба илми ҳандаса шаклу миқдори осмонҳо бидонад, бад-он шодтар бувад аз он ки илми шатранҷ донад. Ва он кас ки донад, ки шатранҷ чун бояд ниҳод ва биниҳад, лаззат бештар аз он ёфт, ки он кас ки донад, ки чун бояд бозид (бозӣ кардан) ва ҳамчунин ҳарчанд маълум шарифтар, илми он шарифтар ва лаззати вай бештар.

Ва ҳеч мавҷуд шарифтар аз Он нест, ки шарафи ҳама мавҷудот ба Вай аст ва подшоҳу малики ҳама олам Ӯст ва ҳама аҷоиби олам осори сунъи Вай аст. Пас ҳеч маърифат аз ин маърифат шарифтар ва лазизтар нест ва ҳеч назора хуштар аз назораи ҳазрати Рубубият набошад. Ва муқтазои табъи дил он аст, барои он ки муқтазои табъи ҳар чиз хосияти вай бувад, ки вайро барои он офаридаанд; агар диле бошад, ки дар вай тақозои ин маърифат ботил шуда бошад, ҳамчун тане бошад бемор, ки дар вай тақозои ғизо ботил шуда бошад. Ва бошад, ки гул дӯсттар дорад аз нон ва агар вайро илоҷ накунанд, то шаҳвати табиӣ боз ҷои хеш ояд ва ин шаҳвати фосид аз вай бишавад, бадбахти ин ҷаҳон бошад ва ҳалок шавад. Ва он кас ки шаҳвати дигар чизҳо бар вай ғолибтар аз хоҳиши маърифати ҳазрати Илоҳият шудааст, бемор аст, агар илоҷ накунад, бадбахти он ҷаҳон бувад ва ҳалок шавад.

Ва ҳама шаҳватҳову лаззатҳои маҳсусот, ки ба тани банӣ Одам тааллуқ дорад, лоҷарам ба марг ботил шавад ва ранҷе, ки дар он бурда бошад, ботил шавад ба марг. Ва лаззати маърифат, ки ба дил тааллуқ дорад, ба марг азъофи он шавад, балки равшантар шавад ва лаззати азъофи он шавад, ки заҳмати дигар шаҳватҳо бархезад. Ва шарҳи он ба тамомӣ дар асли муҳаббат – дар охири китоб – пайдо карда шавад, ин шоаллоҳу таъоло.

## ФАСЛИ (ҲАФДАҲУМ)

### [Аҷоиби сунъи Худои таъоло дар тани одамӣ]

Ин миқдор, ки гуфта омад аз аҳволи дили одамӣ, дар чунин китоб

кифоят бувад; ва агар касе зиёдат шарҳе хоҳад, дар китоби «Аҷоиб-ул-қалб» гуфтаем. Ва бад-ин ҳар ду китоб ҳам одамӣ хештаншиноси тамом нагардад, ки ин ҳама шарҳи баъзе аз сифоти дил аст. Ва ин як рукн аст аз вай ва дигар рукни одамӣ тан аст. Ва андар офариниши тан низ аҷоиб бисёр аст ва андар ҳар узве аз зоҳиру ботини вай маонии аҷиб аст ва андар ҳар яке ҳикматҳои ғариб аст.

Ва андар тани одамӣ чанд ҳазор рагу пай ва устухон аст, ҳар яке бар шакле ва сифате дигар ва ҳар яке барои ғаразе дигар. Ва ту аз ҳама бехабар бошӣ, балки ин миқдор донӣ, ки: дасту пой барои гирифтан ва рафтан аст ва забон барои гуфтан аст. Аммо он ки чашм аз даҳ табақаи мухталиф таркиб кардаанд, ки агар аз даҳ яке кам шавад, дидор ба халал шавад, надонӣ ва надонӣ, ки он ҳар табақае барои чист ва ба чӣ ваҷҳ дар дидор бад-он ҳоҷат аст; ва миқдори чашм худ пайдост, ки чанд аст ва шарҳи илми вай дар муҷалладҳои бузург гуфтаанд! Балки агар ин надонӣ, аҷиб нест. Ва низ надонӣ, ки аҳшои ботин (аъзои дарунӣ) чун кабиду (ҷигар) тиҳолу (испурч) марора (талхадон) ва куля (гурда) ва ғайри он аз барои чист: кабид барои он аст, ки таомҳои мухталиф, ки аз меъда ба вай расад, ҳамаро як сифат гардонад, ба ранги хун, то шоистаи он шавад, ки ғизои ҳафт андом шавад ва чун хун дар ҷигар пухта шуд, пораи дурде аз вай бимонад ва он савдо бувад. Тиҳол барои он аст, то он савдо аз вай биситонад; ва бар сари вай кафе аз зардоб гардонад; ва он сафро бувад. Марорат барои он аст, то он сафро аз вай бикашад. Ва чун хун аз ҷигар берун ояд, тунуку рақиқ ва беқавом бувад, куля барои он аст, то об аз вай биситонад, то хун бесафрову бесавдо ва боқавом ба урук расад.

Агар мароратро офате расад, сафро бо хун бимонад; аз вай иллати яроқон хезад ва дигар иллатҳои сафроӣ дар вай падидор ояд. Ва агар тиҳолро офате расад, савдо бо хун бимонад; иллатҳои савдоӣ дар вай пайдо ояд. Ва агар куляро офате расад, об дар хун бимонад; истисқо падидор ояд.

Ва ҳамчунин ҳар ҷузверо аз аҷзои зоҳиру ботин барои коре офаридаанд, ки тан бе он ба халал бошад; балки тани одамӣ, бо мухтасарии вай, мисоле аст аз ҳама олам, ки аз ҳар чи дар олам офаридааст, андар вай намудгоре аст: устухон чун кӯҳ аст ва арақ чун борон аст ва мӯй чун дарахтон аст ва димоғ чун осмон аст ва ҳавос чун ситорагон аст. Ва тафсили ин низ дароз аст; балки ҳама аҷноси офаринишро дар вай мисоле аст: чун хуку саг ва гургу сутур ва деву париву фаришта – чунон ки аз пеш гуфта омадааст. Балки аз ҳар пешаваре, ки дар олам аст, дар вай намуд-

горе дар аст: он қувват, ки дар меъда аст, чун таббох аст, ки таом ҳазм кунад; ва он, ки софии таомро ба ҷигар фиристад ва суфлро (таҳмонда) ба амъо (рӯдаҳо), чун ассор аст; ва он, ки таомро дар ҷигар хун кунад, рангрез аст; ва он, ки хунро дар сина шири сапед гардонад ва унсайайн (ду байза) нутфаи сафед гардонад, чун гозур (шӯянда) аст; ва он, ки дар ҳар ҷузве ғизо аз ҷигар ба хештан кашад, чун ҷаллоб (фурӯшандаи ғулом) аст; ва он, ки дар куля об аз ҷигар мекашад, то дар масона меравад, чун саққост; ва он, ки суфлро берун андозад, чун каннос аст; ва он ки сафрову савдо ангезад дар ботин, то танро табоҳ кунад, чун айёри (ҳарзагард, дузд) муфсид аст; ва он, ки сафрову иллатҳоро дафъ кунад, чун раиси одил аст. Ва шарҳи он низ дароз аст.

Ва мақсуд аз ин он аст, ки бидонӣ, ки чанд омилҳост мухталиф ва дар ботини ту; ҳар яке ба коре машғул ва ту дар хоби хуш бошӣ ва эшон ҳеч аз хидмати ту наёсоянд ва ту на эшонро бидонӣ ва на шукри он ки эшонро ба хидмати ту ба пой кардаанд, ба ҷой оварӣ!

Агар касе як рӯз ғуломи хешро ба хидмати ту фиристад, ҳама рӯз, балки ҳама умр ба шукри вай машғул бошӣ ва Онро, ки чунин чандин ҳазор пешаварро дар даруни ту ба хидмати ту фиристодааст, ки дар ҳама умри ту як лаҳза аз хидмати ту фурӯ нанишинанд, аз Вай худ ёд наёварӣ!

Ва донистани таркиби тан ва манфиати аъзои вайро илми ташреҳ хонанд. Ва он илме аст азим ва халқ аз он ғофил бошанд ва нахонанд. Ва он, ки хонад, барои он хонад, то дар илми тиб устод шавад. Ва тиббу илми тиб худ мухтасар аст ва агарчи ба вай ҳоҷат аст, ба роҳи дин тааллуқ надорад.

Аммо касе, ки назар дар тан барои он кунад, то аҷоиби сунъи Худои таъоло бинад, вайро се сифат аз сифоти Илоҳият зарурӣ шавад: **яке он ки** бидонад бинокунандаи ин қолаб ва Офаринандаи ин шахс, Қодире аст баркамол, ки ҳеч нуқс ва аҷзро ба қудрати Вай роҳ нест, ки аз қатраи об чунин шахс тавонад офарид ва Он, ки ин тавонад кард, зинда кардан аз паси марг бар Ӯ осонтар бувад; **дуввум он,** ки Олиме аст, ки илми вай муҳит аст ба ҳама корҳо, ки ин чунин аҷоиб бо чунин ҳикматҳои ғариб мумкин нагардад, илло ба камоли илм; **саввум он ки** лутфу раҳмат ва инояти Вайро ба бандагон ҳеч ниҳоят нест, ки аз ҳар чи дар мебоист, Офаридгор дар офаридани ҳеч чиз боз нагирифтааст, балки он чи ба зарурат мебоист, чун: дилу ҷигар ва димоғу усули ҳайвон бидод; ва он чи ба вай ҳоҷат бувад, агарчи зарурате набувад, чун: дасту пой ва чашму забон, ҳама бидод; ва он чи на бад-он ҳоҷат бувад ва на зарурат, валекин

дар вай зиёдат зинат бувад ва бар он ваҷҳ некӯтар бувад, он низ бидод, чун: сиёҳии мӯй ва сурхии лаб ва кӯжии абрӯй ва ҳамвории мижгони чашм ва ғайри он.

Ва ин лутфу иноят на бо одамӣ танҳо карду бас, балки бо ҳама офаридаҳо, то сорхак (пашша) ва занбӯру магас, ки ҳар яке эшонро ҳар чи боист, бидод ва ҳама шакли эшон ва зоҳири эшонро ба нақшҳо ва рангҳои некӯ биёрост.

Пас назар дар тафсили офариниши тани одамӣ, калиди маърифати сифоти Илоҳият аст бар ин ваҷҳ ва бад-ин сабаб ин илм шариф аст, на бад-он сабаб, ки табибонро бад-он ҳоҷат аст.

Ва ҳамчунон ки ғароиби шеъру тасниф ва санъат, ҳарчанд ки бештар донӣ, азамати шоиру мусанниф ва сонеъ дар дили ту зиёдат бувад, аҷоиби сунъи Эзади таъоло ҳамчунин мифтоҳи илм аст ба азамати Сонеъ – ҷалла ҷалолуҳу – ва ин низ бобе аз маърифати нафс аст, валекин мухтасар аст ба изофат бо илми дил, ки ин илми тан аст ва тан чун маркаб аст ва дил чун савор. Ва мақсуди офариниш савор аст на маркаб, ки маркаб барои савор аст, на савор барои маркаб. Валекин ин миқдор низ гуфта омад, то бидонӣ, ки бад-ин осонӣ хештанро ба тамомӣ натавон шинохт, бо он ки ба ту ҳеч чиз наздиктар аз ту нест ва касе, ки худро нашинохта бошад ва даъвои шинохти чизи дигар кунад, ҳамчун муфлисе бошад, ки худро таом натавонад дод ва даъвои он кунад, ки дарвешони шаҳр ҳама нони вай мехӯранд: ва ин ҳам зишт бувад ва ҳам муҳол.

## ФАСЛИ (ҲАЧДАҲУМ)

### [Одамӣ дар ин олам дар ғояти аҷзу нуқсон аст]

Чун шарафу аҷз ва бузургии гавҳари дили одамӣ аз ин ҷумла бидонистӣ, бидон, ки ин гавҳари азизро ба ту додаанд ва он гоҳ вайро бар ту бипӯшидаанд! Чун талаби вай накунӣ ва вайро зоеъ кунӣ ва аз вай ғофил бошӣ, ғабне ва хусроне азим бошад. Ҷаҳди он кун, ки дили худро бозҷӯӣ ва аз миёни машғалаи дунё берун орӣ ва вайро ба камоли хеш расонӣ, ки шарафу иззи вай дар он ҷаҳон пайдо хоҳад шуд, ки шодие бинад беандӯҳ ва бақое бефано ва қудрате беаҷз ва маърифате бешубҳат ва ҷамоли Ҳазрате бекудурат.

Аммо дар ин ҷаҳон, шарафи вай бад-он аст, ки вайро истеъдод ва шоистагӣ бошад, ки бад-он шарафу иззи ҳақиқӣ расад, вагарна аз вай ноқистар ва бечоратар имрӯз кист? Ки асири гуруснагӣ ва ташнагӣ ва

гармову сармо ва бемориву дард ва андӯҳу ранҷ ва хашму оз аст ва ҳар чи вайро дар он роҳат асту лаззат, зиёни кори вай аст; ва ҳар чи вайро манфиат кунад, бо талхию ранҷ аст.

Ва касе, ки азизу шариф бувад, ба илм бувад, ё ба қуввату қудрат, ё ба ҳиммату иродат, ё ба ҷамоли сурат.

Агар дар илми вай нигарӣ, аз вай ҷоҳилтар кист? Ки агар як раг дар димоғи вай каж (каҷ) шавад, вай дар хатари ҳалок ва девонагӣ афтад ва вай надонад, ки аз чӣ хост ва илоҷи вай чист? Ва бошад, ки илоҷи он дар пеши вай бошад ва ҳамебинад ва надонад.

Ва агар дар қудрату қуввати вай нигоҳ кунӣ, аз вай оҷизтар кист? Ки бо магасе барнаёяд ва агар сорхакеро бар вай мусаллат кунанд, дар дасти вай ҳалок шавад; ва агар занбӯре сари неш фаро вай кунад, бехоб ва беқарор шавад.

Ва агар дар ҳиммати вай нигарӣ, ба як донг сим ё зар, ки аз вай ба зиён ояд, мутағаййир шавад ва ранҷур гардад ва агар як луқма аз вай даргузарад – ба вақти гуруснагӣ мадҳуш шавад. Ва аз ин хасистар чӣ бошад?

Ва агар дар ҷамоли сурати вай нигарӣ, пӯсте аст бар рӯи мазбалае даркашида ва агар ду рӯз хештанро нашӯяд, расвоиҳо бар вай пайдо шавад, ки аз хештан сер ояд ва ганд аз вай бархезад. Ва расвотару гандатар аз он чи чиз аст, ки вай ҳамеша дар ботини хеш дорад ва ҳаммоли вай аст, рӯзе чанд бор ба дасти хеш аз хештан бишӯяд?!

Рӯзе шайх Абӯсаиди Абулхайр раҳматуллоҳи алайҳи мегузашт бо сӯфиён, фаро ҷое расид, ки таҳоратҷой (чоҳи мустароҳ) пок ҳамекарданд ва наҷосат бар роҳ буд. Сӯфиён ҳама ба як сӯй гурехтанд ва бинӣ бигирифтанд. Ва шайх биистоду гуфт: «Эй қавм, донед, ки ин наҷосат фаро ман чӣ мегӯяд?» Мегӯяд, ки: «Дӣ дар бозор будам, ҳама кисаҳои хеш бар ман ҳамеафшондед, то маро ба даст овардед; як шаб бо шумо сӯҳбат беш накардам, бад-ин сифат гаштам! Маро аз шумо мебояд гурехт ё шуморо аз ман?».

Ва ба ҳақиқат чунин аст, ки одамӣ дар ин олам дар ғояти нуқсон ва аҷзу нокасӣ аст ва рӯзи бозори вай фардо хоҳад буд. Агар «кимиёи саодат» бар гавҳари дил афканад, то аз дараҷаи баҳоим ба дараҷаи фариштагон расад. Ва агар рӯй ба дунёву шаҳвати дунё орад, фардо сагу хукро бар вай фазл бувад, ки эшон ҳама хок шаванд ва аз ранҷ бираҳанд ва вай дар азоб бимонад. Пас чунон ки шарафи худ бишинохт, бояд ки нуқсон ва бечорагии худ бишиносад, ки маърифати нафс аз ин ваҷҳҳам мифтоҳе аст аз мафотеҳи маърифати Ҳақ таъоло.

Ва ин миқдор кифоят бувад дар шарҳи хештаншиносӣ, ки чунин ки-

тоб беш аз ин, ки гуфта омад, эҳтимол накунад. Ва биллоҳи-т-тавфиқ.

# УНВОНИ ДУВВУМ

## Дар шинохтани Ҳақ таъоло
## [Ва дар он даҳ фасл аст]

**Фасли аввал** – Маърифати нафс калиди маърифати Ҳақ таъоло аст.

**Фасли дуввум** – Шинохтани танзеҳ ва тақдиси Ҳақ таъоло аз танзеҳ ва тақдиси хеш.

**Фасли саввум** – Маърифати подшоҳӣ рондани Ҳақ таъоло.

**Фасличаҳорум** – Дунболаи фасли пеш.

**Фаслипанҷум** – Ташбеҳи табиӣ ва мунаҷҷим ба мӯрча.

**Фаслишашум** – Ташбеҳи халқ ба гурӯҳе нобино.

**Фаслиҳафтум** – Ташбеҳи кавокиб ва буруҷ ба дастгоҳи подшоҳӣ.

**Фасли ҳаштум** – Шинохтани маънии тасбеҳоти чаҳоргона.

**Фасли нуҳум** – Мутобиати шариат роҳи саодат аст.

**Фасли даҳум** – Роҳҳои ғалат ва ҷаҳли аҳли ибоҳат.

## ФАСЛИ (АВВАЛ)

### [Маърифати нафс калиди маърифати Ҳақ таъоло аст]

Бидон, ки дар кутуби паёмбарони гузашта маъруф аст ин лафз, ки бо инсон гуфт: «ё инсону-ърif нафсака таъриф Раббака»[1]; ва дар ахбору осор маъруф аст, ки «ман ъарафа нафсаҳу фа қад ъарафа Раббаҳу»[2]. Ва ин калима далели он аст, ки нафси одамӣ чун оина аст, ки ҳар ки дар вай нигарад, ҳақро мебинад! Ва бисёр халқ дар худ менигарад ва ҳақро намебинад, пас лобуд аст шинохтани он ваҷҳ аз назар[3], ки он оинаи маърифат аст. Ва ин бар ду ваҷҳ аст, яке аз он он аст, ки ғомизтар аст ва бештари фаҳмҳо он эҳтимол накунад ва шарҳи он ба авом натавон кардан; савоб набувад гуфтани он. Аммо он ваҷҳ, ки ҳама кас фаҳм тавонад кард, он аст, ки одамӣ аз зоти хеш ҳастии зоти Ҳақ субҳонаҳу ва таъоло бишиносад ва аз сифоти хеш сифоти Ҳақ субҳонаҳу ва таъоло бишиносад ва аз тасарруф дар мамлакати хеш – ва он тану аъзои вай аст – тасаррufi Ҳақ дар ҷумлаи олам бишиносад.

Ва шарҳи ин он аст, ки чун худро авло[4] ба ҳастӣ бишинохт ва медонад, ки пештар аз ин ба соле чанд, нест буд ва аз вай на ном буду на нишон, чунон ки Ҳақ субҳонаҳу ва таъоло гуфт: «Ҳал ато ъало-л-инсони ҳийнун мина-д-даҳри лам йакун шайъан мазкуро. Иннохалақно-л-инсона мин нутфатин амшоҷин набталийҳи фа ҷаъалноҳу самиъан басиро[5]».

Ва он чи одамӣ бад-он роҳ барад аз асли офариниши хеш, он аст, ки донад, ки пеш аз ҳастии хеш нутфае буд: қатраи оби ганда, дар вай ақл на ва самъу басар на ва сару дасту пой ва забону чашм на ва рагу паю устухону пӯсту гӯшт на; бал обе буд сапеди яксифат.

Пас ин ҳама аҷоиб дар вай падид омад; иммо вай худро падид овард, ё вайро касе падид овард. Ва чун ба зарурат бишиносад, ки акнун, ки бар дараҷаи камол аст, аз офаридани як сари мӯй оҷиз аст, донад, ки он вақт, ки қатраи об буд, оҷизтар ва ноқистар буд; пас, ба зарурат вайро аз ҳаст шудани зоти хеш ҳастии зоти Ҳақ субҳонаҳу ва таъоло маълум шавад.

Ва чун дар аҷоиби тани хештан нигарад, аз рӯи зоҳир ва аз рӯи ботин

---

[1] Эй инсон худатро бишинос, то Худоятро бишносӣ.

[2] Ҳар кас худро бишинохт, ҳароина Худои хешро бишинохтааст.

[3] Яъне бояд шинохт, ки маърифати нафс аз чӣ роҳ метавонад василаи маърифати Худо бошад.

[4] Яъне дар ибтидои амру қабл аз ҳар чиз.

[5] Ҳароина омад бар одамӣ муддате аз замона, ки набуд чизи ёд карданӣ, ба дурустӣ, ки Мо офаридем инсонро аз нутфаи дар ҳам омехта, ки биёзмоем ӯро. Пас гардонидем ӯро шунаво ва бино.

чунон ки баъзе шарҳ карда шуд, қудрати Офаридгори хеш бибинад ва бишиносад, ки қудрате баркамол аст, ки ҳар чи хоҳад, чунон ки хоҳад, тавонад офаридан, ки қудрате комилтар аз он, чӣ бошад? Ки аз чунон қатраи оби ҳақиру муҳин (хору ночиз), чунин шахси бокамол ва боҷамоли пурбадоеъ ва аҷоиб биёфаринад.

Ва чун дар ғароиби сифоти хеш ва манофеъи аъзои хеш нигарад, ки ҳар якеро барои чӣҳикмат офаридаанд, аз аъзои зоҳир, чун дасту пой ва чашму забону дандон ва аз аъзои ботин, чун сипурзу ҷигар ва заҳраву ғайри он, илми Офаридгори хеш бишиносад, ки ба ниҳояти камол аст ва ба ҳама чизе муҳит ва бидонад, ки аз чунин олим ҳеч чиз ғоиб натавонад бувад, ки агар ҳама ақли уқало дар ҳам зананд ва эшонро умрҳои дароз диҳанд ва андеша мекунанд, то як узв аз ҷумлаи ин аъзо ваҷҳе дигар дар офариниши он берун оранд, беҳтар аз ин, ки ҳаст, натавонанд! Агар хоҳанд, масалан, ки сурате дигар тақдир кунанд дандонро, ки дандонҳои пешро сарҳо тез аст, то таом бибуррад ва дигаронро сар паҳн аст, то таомро ос кунад ва забон дар бари вай чун миҷрафаи (ҷорӯби) осиёбон, ки таом ба осиё андозад ва қуввате, ки дар зери забон аст, чун чашмае, ки об резанд бад-он вақт, ки бояд чандон, ки об мерезад, то таом тар шавад ва ба гулӯ фурӯ хазад ва дар гулӯ намонад, ҳама уқалои олам ҳеч сурати дигар натавонанд андешидан бакамолтар аз ин ва некӯтар аз ин. Ва ҳамчунин дастро панҷ ангушт, чаҳор дар як саф ва ибҳом аз эшон дуртар ва ба боло кеҳтар, чунон ки бо ҳар яке аз эшон кор мекунад ва бар ҳама мегардад ва ҳар якеро се банди зоҳир ва вайро ду банди зоҳир, чунон сохта, ки агар хоҳад қабз кунад ва агар хоҳад аз вай миҷрафае созад ва хоҳад миғрафа (чумча ва кафча) созад ва хоҳад гирд кунад ва силоҳ созад ва хоҳад паҳни боз кунад ва кафчалез (кафгир) ва табақ созад ва аз вуҷӯҳи бисёр ба кор дорад. Агар ҳама уқалои олам хоҳанд, ки ваҷҳи дигар андешанд ва дар ниҳоди ин ангуштҳо, ки ҳама дар як саф, ё се аз як сӯй ва ду аз як сӯ, ё ин ки панҷ аст, шаш боист ё чаҳор, ё ин ки се банд боистӣ ё чаҳор, чунин ҳар чи андешанд ва гӯянд, ҳама ноқис бувад ва комилтарин ин аст, ки Худои таъоло офаридааст. Ва бад-ин маълум шавад, ки илми Офаридгор бар ин шахс муҳит аст ва бар ҳама чизе мутталеъ аст.

Ва дар ҳар ҷузве аз аҷзои одамӣҳамчунин ҳикматҳост, ҳарчанд (ҳар андоза) касе ин ҳикматҳо бештар донад, тааҷҷуби вай аз азамати илми Худои таъоло бештар бувад. Ва чун одамӣ дар ҳоҷатҳои хеш нигарад, аввал ба аъзо, он гаҳ ба таому либос ва маскан ва ҳоҷати таом ба борон ва боду меғ (абр) ва сармову гармо ва ба санъатҳое, ки онро ба салоҳ орад ва ҳоҷатҳои санъатҳо ба олот аз оҳану чӯб ва мису биринҷ ва ғайри он ва

ҳоҷати он олот ба ҳидоят ва маърифат, ки чун созанд ва он гоҳ нигоҳ кунад, ин ҳама офарида ва сохта бинад бар тамомтарин ва некӯтарин ваҷҳе ва аз ҳар яке чандон анвоъ, ки мумкин набудӣ, ки агар наёфаридӣ, дар хотири ҳеч кас даромадӣ ва ё дартавонистӣ хост, нохоста ва нодониста, ҳама ба лутф ва раҳмат сохта бинад. Аз ин ҷо вайро сифате дигар маълум гардад, ки ҳаёти авлиё бад-он аст ва он лутфу раҳмат ва иноят аст ба ҳама офаридагон, чунон ки гуфт: «сабақат раҳматӣғазабӣ»[1] ва чунон ки расул алайҳиссалом, гуфт: «Шафқати Худои таъоло бар бандагон беш аст аз шафқати модар бар фарзанди ширхора».

Пас, аз падид омадани зоти хеш, зоти Ҳаққ субҳонаҳу ва таъоло бибинад ва дар бисёре тафосил ва аҷзову атрофи хеш камоли қудрати Ҳақ бинад ва дар аҷоиби ҳикматҳо ва манофеъи атрофи хеш камоли илми Ҳақ бинад ва дар иҷтимоъ он чи дар мебоист, ба зарурат ё ба ҳоҷат; ё барои некӯӣ ва зинат[2], ки ҳама бо хеш офарида ёбад, лутфу раҳмати Худои таъоло бинад. Пас бар ин ваҷҳ маърифати нафс оина ва калиди маърифати Ҳақ субҳонаҳу ва таъоло бошад.

## ФАСЛИ (ДУВВУМ)

### [Шинохтани танзеҳ ва тақдиси Ҳақ таъоло]

Чунон ки сифоти Ҳақ субҳонаҳу ва таъоло аз сифоти хеш бидонист ва зоти Вай аз зоти хеш бидонист, танзеҳ ва тақдиси Ҳақ субҳонаҳу ва таъоло аз танзеҳ ва тақдиси хеш бидонад. Маънии танзеҳ ва тақдис дар Ҳақ таъоло он аст, ки пок ва муқаддас аст аз ҳар чи дар ваҳм ояд ва хаёл бандад ва муназзаҳ аст аз он ки Вайро бо ҷой изофат кунанд – агарчи ҳеч ҷой аз тасарруфи Вай холӣ нест. Ва одамӣ намудгори ин дар хештан мебинад, ки ҳақиқати ҷони вай, ки мо онро дил гуфтем, муназзаҳ аст аз он ки дар ваҳму хаёл ояд. Ва гуфтем, ки вайро миқдору каммият нест ва қисматпазир нест ва чун чунин бошад, вайро ранг набувад. Ва ҳар чи вайро ранг набувад ва миқдор набувад, ба ҳеч ҳол ба хаёл наёяд. Дар хаёл чизе ояд, ки чашм онро дида бувад, ё ҷинси онро дида бувад ва ҷуз алвон дар вилояти чашму хаёл нест. Ва ин, ки табъ тақозо кунад, ки чизе чӣ гуна аст? Маънӣ он бувад, ки чӣ шакл дорад, хурд аст ё бузург аст? Чизе, ки ин сифатро ба вай роҳ набувад, суоли чигунагиро дар вай ботил ояд. Хоҳӣ бидонӣ, ки чизе бошад, ки чигунагӣ ба вай роҳ набувад, дар ҳақиқати худ

[1] Пешӣ гирифтааст бахшоиши Ман ба хашми Ман.

[2] Ин қисмат дар фасли ҳаҷдаҳум, унвони аввал гузашт.

нигар, ки он ҳақиқати ту, ки маҳалли маърифат аст, қисматпазир нест ва миқдору каммият ва кайфиятро ба вай роҳ нест.

Агар касе пурсад, ки: «Рӯҳ чӣ гуна чиз аст?» Ҷавоб он бувад, ки: «Чигунагиро ба вай роҳ нест!»

Чун худро бад-ин сифот бидонистӣ, бидон, ки Ҳақ таъоло бад-ин тақдис ва танзеҳ авлотар аст ва мардумон аҷаб медоранд, ки мавҷуде бувад бе чуну бе чӣ гуна ва эшон худ чунонанд ва худро намешиносанд. Балки одамӣ агар дар тани хештан талаб кунад, ҳазор чиз ёбад, ҳама бечуну бе чӣ гуна, ки онро худ чашм набинад, масалан, чун ишқ ва дард, ки чашм набинад ва агар хоҳад, ки чунӣ ва чигунагӣ талаб кунад, натавонад, ки чун ин чизҳо шаклу лавн надорад, ин суолро ваҷҳе набувад. Бал, агар касе ҳақиқати овоз талаб кунад, ё ҳақиқати бӯй ё ҳақиқати таъм, то чӣ гуна аст, оҷиз ояд. Ва сабаб он аст, ки «чун» ва «чӣ гуна» тақозои хаёл аст, ки аз ҳоссаи чашм ҳосил шудааст, он гоҳ аз ҳар чизе насиби чашм меҷӯяд ва он чи дар вилояти гӯш аст – чун овоз, масалан – чашмро дар вай ҳеч насиб нест, бал талаби вай чунӣ ва чигунагии овозро муҳол аст, ки овоз муназзаҳ аст аз насиби чашм, чунон ки лавну шакл муназзаҳ аст аз насиби гӯш. Ҳамчунин он ки ҳоҷат аст, дил дарёбад ва ба ақл бишиносад, муназзаҳ аст аз ҷумлаи насиби ҳавос. Ва чунӣ ва чигунагӣ дар маҳсусот бувад. Ва инро таҳқиқе ва ғаврест, ки дар кутуби маъқулот шарҳ кардаем ва дар ин китоб ин кифоят бувад. Ва мақсуд он аст, ки одамӣ аз бечуниву бечигунагии хеш, бечуниву бечигунагии Ҳақ таъоло битавонад шинохт ва бидонад, ки чунон ки ҷон мавҷуд аст ва подшоҳи тан аст ва ҳар чи аз тани вай вайро чуниву чигунагӣ аст, ҳама мамлакати вай аст ва вай бечуну бечигуна аст, ҳамчунин Подшоҳи олам бечуну бечигуна аст. Ва ҳар чи чуниву чигунагӣ дорад, чун маҳсусот, ҳама мамлакати Вай аст. Дигар навъ аз танзеҳ он аст, ки Вайро ба ҳеч ҷой изофат накунад, чунон ки ҷонро ба ҳеч чиз изофат натавон кард ва натавон гуфт, ки дар даст аст ё дар пой аст ё дар сар аст ва ё дар ҷои дигар, балки ҳама андомҳои тан қисматпазир аст ва вай қисматпазир нест. Ва қисматнопазир дар қисматпазир муҳол бошад, ки фурӯ ояд: он гоҳ вай низ қисматпазир шавад! Ва бо он ки ба ҳеч узв изофат напазирад, ҳеч узв аз тасарруфи вай холӣ нест, балки ҳама дар фармону тасарруфи вайанд ва вай подшоҳи ҳама аст, чунон ки ҳама олам дар тасарруфи Подшоҳи олам аст ва Вай муназзаҳ аст аз он ки Вайро бо ҷои хос изофат кунанд. Ва тамоми ин навъ аз тақдис бад-он ошкоро шавад, ки хосияту сирри рӯҳ ошкоро бигӯӣ ва андар он рухсат нест. Ва тамомии он ки: «Инналлоҳа халақа Одама ъало суратиҳи» бад-он ошкор шавад.

## ФАСЛИ (САВВУМ)

## [Маърифати подшоҳӣ рондани Ҳақ таъоло]

Чун ҳастии зоти Ҳақ маълум шуд ва сифоти Вай ва покиву тақдиси Вай аз чуниву чигунагӣ маълум шуд ва танзеҳи Вай аз изофат бо макон маълум шуд ва калиди ҳама маърифати нафси одамӣ омад. Як боби дигар аз маърифат монд: ва он маърифати подшоҳӣ рондани Вай аст дар мамлакат, ки чӣ гуна аст ва бар чӣ ваҷҳ аст ва кор фармудани Вай малоикаро ва фармонбардории малоика Вайро ва рондани корҳо бар дасти малоика, фиристодани фармон аз осмон ба замин ва ҷунбонидани осмонҳову ситорагон ва дарбастани корҳои аҳли замин ба осмонҳо ва калиди арзоқ ба осмон ҳаволат кардан, ки ин ҷумла чӣ гуна аст?

Ва ин бобе азим аст дар маърифати Ҳақ таъоло ва инро «маърифати афъол» гӯянд, чунон ки он пештарро «маърифати зот» гӯянд ва «маърифати сифот» гӯянд. Ва калиди ин низ ҳам маърифати нафс аст. Ва чун надониста бошӣ, ки подшоҳии хеш дар мамлакати хеш чун меронӣ, чӣ гуна хоҳӣ донистан, ки Подшоҳи олам чун меронад!?

Аввало хештанро бишинос ва як феъли хеш бидон: масалан, чун хоҳӣ, ки «бисмиллоҳ» бар коғаз кашӣ, аввал рағбате ва иродате дар ту падид ояд, пас ҳаракате ва ҷунбише дар дили ту падид ояд – ин дили зоҳир, ки аз гӯшт аст ва дар ҷониби чап аст ва ҷисме латиф аз ӯҳаракат кунад ва ба димоғ шавад. Ва ин ҷисми латифро табибон «рӯҳ» гӯянд, ки ҳаммоли қувватҳои ҳисс ва ҳаракат аст. Ва ин рӯҳе дигар аст, ки баҳоимро бувад ва маргро бад-ин роҳ бувад ва он рӯҳи дигар, ки мо онро «дил» ном кардем – баҳоимро набувад ва ҳаргиз бинамирад, ки он маҳалли маърифати Худой аст таъоло. Чун ин рӯҳ ба димоғ расад ва сурати «бисмиллоҳ» дар хизонаи аввали димоғ, ки ҷои қуввати хиёл аст, пайдо омада бошад, асаре аз димоғ ба аъсоб пайвандад, ки аз димоғ берун омадааст ва ба ҷумла атроф расида ва дар сарангуштҳо баста чун риштаҳо ва он бар соиди касе, ки наҳиф бувад, битавон дид. Пас аъсоб биҷунбад, пас сарангуштонро биҷунбонад, пас ангушт қаламро биҷунбонад, пас қалам ҳибрро биҷунбонад, пас сурати «бисмиллоҳ», бар вафқи он ки дар хизонаи хаёл аст, бар коғаз падидор ояд, ба муовинати ҳавос, хусусан чашм аз ҷумла, ки дар бештар ҳоҷат ба вай бошад.

Пас, чунон ки аввали ин кор рағбате буд, ки дар ту падидор омад, аввали ҳама корҳо сифате аст аз сифоти Ҳақ таъоло, ки иборат аз он «иро-

дат» ояд.

Ва чунон ки аввал асари ин иродот дар дили ту падид ояд, он гаҳ ба воситаи ин ба дигар ҷойҳо расад, аввал асари иродати Ҳақ таъоло бар арш пайдо ояд, он гаҳ ба дигарон расад. Ва чунон ки ҷисме латиф чун бухоре, аз роҳи рагҳои дил ин асар ба димоғ расонад ва ин ҷисмро «рӯҳ» гӯянд, ҷавҳаре латиф аст Ҳақ таъолоро, ки он асар ба Арш расонад ва аз Арш ба Курсӣ расонад; ва он ҷавҳарро «фаришта» хонанд ва «рӯҳ» хонанд ва «Рӯҳул-қудус» хонанд. Ва чунон ки асари дил ба димоғ расад ва димоғ зери дил аст дар ҳукми вилоят ва тасарруф, асари иродоти аввал аз Ҳақ таъоло ба Курсӣ расад ва Курсӣ зери Арш аст. Ва чунон ки сурати «бисмиллоҳ», ки феъли ту хонанд ва муроди туст, дар хизонаи аввал аз димоғ падид ояд ва феъл бар вафқи он падид ояд, сурати ҳар чи дар олам падид хоҳад омад. Аввало нақши он дар Лавҳи Маҳфуз падид ояд ва чунон ки қуввате, ки дар димоғ аст латиф, аъсобро биҷунбонад, то аъсоби дасту ангуштро биҷунбонад, то ангушт қаламро биҷунбонад, ҳамчунин ҷавоҳири латиф, ки бар Аршу Курсӣ мувакkаланд, осмону ситораҳоро биҷунбонанд.

Ва чунон ки қуввати димоғ ба равобити автор[1] ва аъсоб ангуштро биҷунбонад, он ҷавоҳири латиф, ки эшонро малоика гӯянд – ба воситаи кавокиб ва равобити шуооти эшон ба олами суфло, табоеъи уммаҳоти[2] олами суфлиро биҷунбонанд, ки онро чаҳор табъ гӯянд ва он: ҳарорат ва рутубат ва бурудат ва юбусат аст. Ва чунон ки қалам мидодро пароканда кунад ва ҷамъ кунад, то сурати «бисмиллоҳ» падид ояд, ин ҳарорат ва бурудат обу хоку уммаҳоти ин мураккаботро биҷунбонад. Ва чунон ки коғаз қабул кунад мидодро, чунон ки бар вай бипароканад ё ҷамъ кунад, рутубат ин мураккаботро қобили шакл кунад ва юбусатро ҳофизи ин шакл гардонад, то нигоҳ дорад ва раҳо накунад, чи агар рутубат набуд, худ шакл напазирад ва агар юбусат набуд, шакл нигоҳ надорад. Ва чунон ки чун қалам кори хеш тамом бикард ва ҳаракати хеш ба сар бурд, сурати «бисмиллоҳ» бар вафқи он нақш, ки дар хизонаи хаёл будааст, падидор ояд, ба муовинати ҳоссаи чашм – ҳамчунин чун он ҳарорат ва бурудат ин уммаҳоти мураккаботро таҳрик кунад – ба муовинати малоика, сурати ҳайвон ва наботу ғайри он дар ин олам падидор ояд, бар вафқи он сурат, ки дар Лавҳ-ул-Маҳфуз аст. Ва чунон ки аввали кор дар ҷумлаи тан аз дил хезад, он гоҳ ба ҳама аъзо бипароканад, аввали корҳо дар

[1] Ҷамъи «ватар», ба маънои «торҳо»; «мушакҳо».

[2] Ҷамъи «ум» ба маънии «модар».

олами аҷсом дар Арш пайдо ояд ва аз Арш ба ҳама олами аҷсом расад. Ва чунон ки он хосиятро аввал пазиранда дил аст ва дигар ҳама дуни вай, дилро изофате диҳад, то пиндоранд, ки ту сокини дилӣ, ҳамчунин чун истилои Ҳақ таъоло бар ҳама ба воситаи Арш аст, пиндоранд, ки Вай сокини Арш аст. Ва ҳамчунон ки чун ту бар дил муставлӣ шудӣ ва кори дил рост шуд, тадбири ҳама мамлакати тан битавонӣ кард, ҳамчунин чун Эзад – азза ва ало – ба офариниши Арш бар Арш муставлӣ шуд ва Арш рост биистод ва муставӣ шуд, тадбири мамлакат сохта шуд ва ибо-рат чунин омад ки ки: «Иставо ъало-л-ъарши, йудаббиру-л-амра.

Ва бидон, ки ин ҳама ҳақиқат аст ва аҳли басиратро ба мукошифаи зоҳир маълум шудааст ва ин маънӣ бидонистаанд ба ҳақиқат, ки: Инналлоҳа ъазза ва ҷалла халақа Одама ъало суратиҳи[1].

Ва ба ҳақиқат бидон, ки подшоҳрову подшоҳиро, ҷуз подшоҳон надо-нанд: агар на он будӣ, ки туро подшоҳӣ дода будандӣ бар мамлакати хеш ва нусхате мухтасар аз мамлакат ва подшоҳии Худованди олам ба ту дода будандӣ, ҳаргиз Худованди олам натавонистӣ шинохт. Пас шукр кун он Подшоҳеро ки туро биёфарид ва подшоҳӣ дод ва мамлакате дод бар намудгори мамлакати Хеш ва аз дил арши ту сохт ва аз рӯҳи ҳайвонӣ, ки манбаъи он дил аст, Исрофили ту сохт ва аз димоғ курсии ту сохт ва аз хизонаи хаёлот лавҳ-ул-маҳфузи ту сохт ва аз чашму гӯш ва аз ҷумлаи ҳавос фариштагони ту сохт ва аз қуббаи димоғ, ки манбаъи аъсоб аст, осмону ситораи ту сохт ва аз ангушту қалам ва мидод табоеъи мусаххари ту сохт ва туро ягонаву бечуну бечигуна биёфарид ва бар ҳама подшоҳ кард; он гоҳ туро гуфт: «Зинҳор! Аз хештану подшоҳии хештан ғофил набошӣ, ки он гоҳ аз Офаридгори хеш ғофил шуда бошӣ, ки: «Фа инналлоҳа халақа Одама ъало суратиҳи, фа-ъриф нафсака, ё инсону, таъриф Раббака».

## ФАСЛИ (ЧАҲОРУМ)

### [Дунболаи фасли пеш]

Пас, аз ин ҷумла, ки шарҳи мувозина гуфта омад, миёни ҳазрати подшоҳии одамӣ ва миёни подшоҳии ҳазрати Моликулмулк, ба ду ил-ми азим ишорат афтод: яке илми нафси одамӣ ва кайфияти таалluқи аъзои вай ба қувватҳо ва сифоти вай ва кайфияти таалluқи сифот ва қувватҳои вай ба дил ва ин илме дароз аст, ки таҳқиқи он дар чунин ки-

[1] Ҳароина Худои азза ва ҷалла офарид Одамро бар сурати Худ.

тоб натавон гуфт; ва дигар тафсили иртиботи мамлакати Подшоҳи олам ба фариштагон ва иртиботи фариштагон ба якдигар ва иртиботи самовот (осмонҳо) ва Курсиву Арш бо эшон ва ин илме дарозтар аст.

Ва мақсуд аз ин ишорат он аст, то он, ки зирак бувад, ин ҷумла эътиқод кунад ва азамати Ҳақ – азза ва ҷалла бад-ин ҷумла бишиносад; ва он, ки балид (кундзеҳн, камҳуш) бувад, ин миқдор бидонад, ки чӣ гуна ғофил аст ва чӣ гуна мағбун, ки аз мутолиати чунин ҳазрате – бо ин ҳама ҷамол – маҳрум мондааст. Ва аз ҷамоли ҳазрати Илоҳият, худи халқ чӣ хабар дорад ва ин миқдор, ки гуфта омад, аз он ҷумла, ки халқ битавонад шинохт, худ чист!?

## ФАСЛИ (ПАНҶУМ)

### [Ташбеҳи табиӣ ва мунаҷҷим ба мӯрча]

Ин бечора табиии маҳрум ва мунаҷҷими маҳрум корҳо бо табоеъ ва нуҷум ҳаволат карданд. Мисоли эшон чун мӯрчае аст, ки бар коғаз меравад ва коғазе мебинад, ки сиёҳ мешавад ва бар вай нақше пайдо меояд. Нигоҳ кунад сари қаламро бинад, шод шавад ва гӯяд: «Ҳақиқати ин кор бишинохтам ва фориғ шудам: ин наққошӣқалам мекунад». Ва ин масали табиӣ аст, ки ҳеч чиз надонист аз таҳаррукоти олам ҷуз дараҷаи бозпасин.

Пас, чун мӯрчаи дигар биёмад, ки чашми вай фарохтар буд ва масофати дидори вай бештар, гуфт: «Ғалат кардӣ, ки ман ин қалам мусаххар мебинам ва варои вай чизе дигар ҳамебинам, ки ин наққошӣ вай мекунад». Ва бад-ин шод шуд ва гуфт: «Ҳақиқат ин аст, ки ман донистам, ки наққош ангушт аст, на қалам ва қалам мусаххар аст». Ва ин мисоли мунаҷҷим аст, ки назари вай бештар бикашид ва бидид, ки табоеъ мусаххари кавокибанд, валекин надонист, ки кавокиб мусаххари фариштагонанд ва ба дараҷоте, ки варои он бувад, роҳ наёфт.

Ва чунон ки ин тафовут миёни табиӣ ва мунаҷҷим аз олами аҷсом афтод ва аз вай хилофе хост, миёни касоне, ки ба олами арвоҳ тараққӣ карданд, ҳам ин хилоф аст, ки бештари халқ, чун аз олами аҷсом тараққӣ карданд ва чизе беруни аҷсом бозёфтанд, бар аввал дараҷа фуруд омаданд ва роҳи меъроҷ ба олами арвоҳ бар эшон баста шуд. Ва дар олами арвоҳ, ки он олами анвор аст, ҳамчунин ақаботу ҳуҷуб бисёр аст, баъзе дараҷаи вай чун кавкаб ва баъзе чун қамар ва баъзе чун шамс. Ва ин мароқӣ (нардбонҳо) меъроҷи касоне аст, ки малакуту-с-самавот ба эшон

намоянд, чунон ки дар ҳаққи Халил алайҳиссалом хабар дод, Ҳаққ азза ва ҷалла: «Ва казолика нурий Иброҳима малакута-с-самовоти ва-л-арзи»[1], то он ҷо, ки гуфт: «Иннӣ ваҷҷаҳту ваҷҳӣ ли-л-лазӣ фатара-с-самовоти ва-л-арза»[2].

Ва барои ин буд, ки расул алайҳиссалом гуфт: «Инна лиллоҳи азза ва ҷалла сабъина ҳиҷобан мин нурин лав кашафаҳо ла-ҳтарақат сабоҳоту ваҷҳиҳи кулла ман адрака басараҳу»[3]. Ва шарҳи ин дар китоби «Мишкоту-л-анвор ва мисфоту-л-асрор» гуфтаем, аз он ҷо талаб бояд кард.

Ва мақсуд он аст, ки бидонӣ, ки табиии бечора, ки чизе бо ҳарорату рутубат ва бурудату юбусат ҳаволат кард, рост гуфт, ки агар эшон дар миёнаи асбоби илоҳӣ набуданди, илми тиб ботил буди; валекин хато аз он ваҷҳ кард, ки чашми вай мухтасар буд, ба аввал манзил фуруд омад ва аз ӯ асле сохт, на мусаххаре ва худованде сохт, на чокаре. Ва вай худ аз ҷумла чокарони бозпасин аст, ки дар саффу-н-ниъол (пойгаҳ) бошад. Ва мунаҷҷим, ки ситорaро дар миёни асбоб оварад, рост гуфт, ки агар на чунин буди, шабу рӯз баробар буди, ки офтоб ситорае аст, ки рӯшноӣ ва гармӣ дар олам аз вай аст. Ва зимистону тобистон баробар буди, ки гармии тобистон аз он аст, ки офтоб ба миёни осмон наздик шавад ва дар зимистон дур шавад. Ва он Худой, ки дар қудрати Вай ҳаст, ки офтобро гарму равшан офарид, чӣ аҷаб агар Зуҳалро сарду хушк офаринад ва Зӯҳраро гарму тар офаринад: ин дар мусалмонӣҳеч қадҳ (айб, сарзаниш) накунад. Мунаҷҷим аз он ҷо ғалат кард, ки аз нуҷум аслу ҳаволатгоҳ сохт ва мусаххарии эшон набидид ва надонист, ки: «Ва-ш-шамса ва-л-қамара ва-н-нуҷума мусаххаротин би амриҳи»[4]. Ва мусаххар он бошад, ки вайро ба кор доранд, пас эшон коргаронанд, на аз ҷиҳати хеш, балки бакордоштагонанд, аз ҷиҳати уммоли фариштагон, чунон ки аъсоби мустаъмал (ба кор водошташуда) аст дар таҳти таҳрики атроф, аз ҷиҳати қуввате, ки андар димоғ аст. Ва кавокиб ҳам аз чокарони бозпасинанд, агарчи дар дараҷаи нақибонанд (сардорон, раисон) ва ба саффу-н-ниъол наянд, чун чаҳор табъ, ки эшон мусаххарони бозпасинанд, чун қалам дар китобат.

## ФАСЛИ (ШАШУМ)

[1] Ва инчунин намудем ба Иброҳим мулки осмонҳову заминро.

[2] Ҳароина мутаваҷҷеҳ сохтам рӯи худро ба Касе, ки офарид осмонҳо ва заминро.

[3] Ҳароина барои Худо – азза ва ҷалла – ҳафтод парда нур аст, ки чун онро баркушояд, бузургии рӯяш ҳар бинандаеро бисӯзонад.

[4] Ва офтобу моҳу ситорагон мусаххари фармони Ӯянд.

### [Ташбеҳи халқ ба гурӯҳе нобино]

Бештари хилоф дар миёни халқ чунин аст, ки ҳама аз ваҷҳе рост гуфта бошанд, валекин баъзе набинанд, пиндоранд, ки ҳама бидиданд. Ва масали эшон чун гурӯҳе нобиноёнанд, ки шунида бошанд, ки ба шаҳри эшон пил омадааст, хоҳанд, ки вайро бишиносанд, пиндоранд, ки ба даст вайро битавон шинохт: дастҳо дар вай бипармосиданд (палмосиданд), якеро даст бар гӯши вай омад ва якеро бар пой ва якеро бар рон ва якеро бар дандон; чун бо дигар нобиноён расиданд васфи пил аз эшон пурсиданд. Он, ки даст бар пой ниҳода буд, гуфт: монандаи сутуне аст; ва он, ки даст бар дандон ниҳода буд, гуфт: монандаи амуде аст; ва он, ки бар гӯш ниҳода буд, гуфт: монандаи гилеме аст. Ҳама рост гуфтанд ва ҳама хато карданд, ки пиндоштанд, ки ҷумлаи пилро дарёфтаанд ва наёфта буданд. Ҳамчунин мунаҷҷим ва табиб, ҳар якеро чашм бар яке аз чокарони даргоҳи ҳазрати Илоҳӣ афтод, аз салтанат ва истилои вай аҷаб доштанд, гуфтанд: «Подшоҳ худ ин аст»: «Ҳозо Рабби»[1]. То касеро, ки вайро роҳ боздоданд, нуқсони ҳама бидид ва варои он диду гуфт: «Ин дар зери дигаре аст ва он чи дар зер бувад, худоиро нашояд: *ло уҳиббу-л-офилина*»[2].

## ФАСЛИ (ҲАФТУМ)

### [Ташбеҳи кавокиб ва буруҷ ба дастгоҳи подшоҳӣ]

Кавокиб ва табоеъ ва буруҷи фалаки кавокиб, ки ба дувоздаҳқисмат аст ва Арш, ки варои ҳама аст, аз ваҷҳе чун мисоли подшоҳе аст, ки вайро ҳуҷрае хос бошад, ки вазири вай он ҷо нишинад; ва гирдогирди он ҳуҷра равоқе бувад, ба дувоздаҳ полгона (дарича, панҷара) ва ба ҳар полгонае ноибе аз они вазир нишаста ва ҳафт нақиби савор, беруни он полгонаҳо, гирди он дувоздаҳ полгона мегарданд, аз берун ва фармони ноибон вазир, ки аз вазир бад-эшон расида бошад, мешунаванд; ва чаҳор каманд дар дасти ин чаҳор пиёда ниҳода, то меандозанд ва гурӯҳеро ба ҳукми фармон ба ҳазрат мефиристанд ва гурӯҳеро аз ҳазрат дур мекунанд ва гурӯҳеро хилъат медиҳанд ва гурӯҳеро уқубат мекунанд ва арш ҳуҷраи хос аст ва мустақарри вазири мамлакат аст, ки вай фариштаи муқаррабтарин аст. Ва фалаку-*л*-кавокиб он равоқ аст. Ва дувоздаҳ

---

[1] Ин Парвардигори ман аст.

[2] Дӯст намедорам пинҳоншавандагонро.

бурҷон дувоздаҳ полгона аст. Ва ноибони вазир фариштагони дигаранд, ки дараҷаи эшон дараҷаи фурӯтари фариштаи муқаррабтарин аст. Ва ба ҳар яке амале дигар муфавваз аст. Ва ҳафт ситора ҳафт савор аст, ки чун нақибон, ҳамеша гирди он полгонаҳо мебароянд ва аз ҳар полгона фармоне аз навъи дигар бад-эшон мерасад. Ва он ки вайро чаҳор унсур гӯянд, чун: оташу об ва боду хок, чун чаҳор чокари пиёдаанд, ки аз ватани хеш сафар накунанд. Ва чаҳор табоеъ ҳарорат ва бурудат ва рутубат ва юбусат, чун чаҳор каманд аст дар дасти эшон, масалан, чун ҳол бар касе бигардад, ки рӯй аз дунё бигардонад ва андӯҳу бим бар вай муставлӣ шавад ва неъматҳои дунё дар дили вай нохуш гардад, вайро андӯҳ оқибати кори хеш бигирад, табиб гӯяд, ки ин бемор аст ва ин иллатро молихулиё гӯянд ва илоҷи вай табихи (ҷӯшонида) афтимун аст. Ва табиӣ гӯяд: «Асли ин иллат аз табиати хушкӣ хезад, ки бар димоғ муставлӣ шавад ва сабаби ин хушкӣҳавои зимистон аст ва то баҳор наёяд ва рутубат бар ҳаво ғолиб нашавад, вай салоҳ напазирад». Ва мунаҷҷим гӯяд: «Ин савдоест, ки вайро пайдо омадааст ва савдо аз Уторид хезад, ки вайро бо Миррих мушокилате[1] афтад номаҳмуд; то он гоҳ ки Уторуд ба муқоринаи саъдайн ё ба таслиси[2] эшон нарасад, ин ҳол ба салоҳ наёяд». Ва ҳама рост мегӯянд, валекин: Золика маблағуҳум мина-л-ъилми[3].

Аммо ин, ки дар ҳазрати Илоҳият ва Рубубият ба саодати вай ҳукм карданд ва ду нақиби ҷалду кордонро, ки эшонро Утописту Миррих гӯянд, аз он фиристоданд, то пиёдае аз пиёдагони даргоҳ, ки вайро ҳаво гӯянд, каманди хушкиро бияндозад ва дар сару димоғи вай афканад ва рӯи вай аз ҳама лаззоти дунё бигардонад ва ба тозиёнаи биму андӯҳ ва ба зимоми (лаҷом ва афсор) иродат ва талаб вайро ба ҳазрати Илоҳият даъват кунад, ин на дар илми тиб ва на дар табиат ва на дар нуҷум бошад, балки аз баҳри илми нубувват берун ояд, ки муҳит аст ба ҳама атрофи мамлакат ва ба ҳама уммолу нуқабо ва чокарони ҳазрат ва шинохтааст, ки ҳар яке барои чӣ шуғланд ва ба чӣ фармон ҳаракат кунанд ва халқро ба куҷо мехонанд ва аз куҷо бозмедоранд.

Пас, ҳар яке он чи гуфт, рост гуфт, валекин аз сирри подшоҳи мамлакат ва аз сирри ҷумла исфаҳсолорони мамлакат хабар надошт. Ва Ҳақ субҳонаҳу ва таъоло, бад-ин тариқ ба балову беморӣ ва савдову меҳнат халқро ба ҳазрати Хеш мехонад ва мегӯяд: «Ин на беморӣ аст, ки он ка-

[1] Мувофиқату мутобиқат ва тарзи қарор гирифтан.

[2] Муқорина – қарор гирифтани ду ситора аст дар як нуқтаи осмон. Мақсуд аз саъдайн Зӯҳра ва Муштарӣ аст, таслиси ду кавкаб дар мавқеъе аст, ки фосилаи он ду ба андозаи се бурҷ бошад; масалан яке дар Сунбула бошад, дигаре дар Ҷадӣ.

[3] Ин он андоза аз дониш аст, ки бад-он расидаанд.

манди лутфи Мост, ки авлиёи Хешро бад-он ба ҳазрати Хеш хонем; «Инна-л-балоа муаккалун би-л-анбиёи сумма би-л-авлиёи сумма-л-амсулу фа-л-амсулу»[1], ба чашми беморон фаро (ба сӯи) эшон манигаред, ки эшон аз моянд, «маразту фа лам таъуднӣ[2]» дар ҳаққи эшон бад-ин меояд.»

Пас он мисоли пешин, минҳоҷи (роҳи рост) подшоҳии одамӣ бувад, дар даруни тани хеш ва ин мисол ҳам минҳоҷи мамлакати вай аст, беруни тани хеш. Ва бад-ин ваҷҳ, ин маърифат низ ҳам аз маърифати хеш ҳосил ояд: бад-ин сабаб буд, ки маърифати нафси худ унвони аввал сохтем.

## ФАСЛИ (ҲАШТУМ)

### [Шинохтани маънии тасбеҳоти чаҳоргона]

Акнун вақти он аст, ки: «Субҳоналлоҳи» ва «ал-ҳамду лиллоҳи» ва «ло илоҳа иллаллоҳу» ва «Аллоҳу акбару» бишиносӣ, ки ин чаҳор калимаи мухтасар аст, ҷомеъи маърифати ҳазрати Илоҳият.

Чун аз танзеҳи худ танзеҳи Вай бишинохтӣ, «субҳоналлоҳи» бишинохтӣ.

Ва чун аз подшоҳии худ тафсили подшоҳии Вай бишинохтӣ, ки ҳама асбоби васоит мусаххари Вайанд – чун қалам дар дасти котиб – маънии «ал-ҳамду лиллоҳи» бишинохтӣ, ки чун мунъим ҷуз Вай набувад, ҳамду шукр ҷуз Вайро набошад.

Ва чун бишинохтӣ, ки ҳеч касро аз сари хеш фармон нест, «ло илоҳа иллаллоҳу» бишинохтӣ.

Акнун вақти он аст, ки маънии «Аллоҳу акбар» бишиносӣ ва бидонӣ, ки ин ҳама бидонистаӣ ва аз Ҳақ таъоло ҳеч чиз бинадонистӣ, ки маънии «Аллоҳу акбар» он аст, ки гӯӣ, ки Худой бузургтар аст ва ҳақиқати ин он бошад, ки бузургтар аз он аст, ки халқ Вайро ба қиёси хеш битавонад шинохт, на маънияш он аст, ки Вай аз дигаре бузургтар аст, ки ҷуз Вай, ҳеч чизи дигар нест, то Вай аз он бузургтар бувад, ки ҳама мавҷудот аз нури вуҷуди Ӯст: ва нури офтоб чизе набошад, ҷуз офтоб, то битавон гуфт, ки офтоб аз нури хеш бузургтар аст; балки маънии «Аллоҳу акбар» он аст, ки Вай бузургтар аз он аст, ки ба қиёси ақл одамӣ Вайро битаво-

---

[1] Бало нахуст барои пайғамбарон аст, пас аз он барои авлиё аст, пас аз он барои ҳар кас, ки дараҷа ва рутбааш фузунтар ва фазилаташ бештар бошад.

[2] Бемор шудам, ба иёдати ман наёмадӣ; қисмате аз хабаре аст; ва ин каломи Худованд аст ба ҳазрати пайғамбар саллаллоҳу алайҳи ва олиҳи, ки бар тибқи он Худованди меҳрубон бемории мӯъминро бемории Хеш мехонад ва иёдат аз ӯро иёдат аз Худ.

над шинохт. Маъозаллоҳ, ки тақдис ва танзеҳи Вай чун тақдис ва танзеҳи одамӣ бувад, балки Вай пок аст аз мушобиҳати ҳама офаридаҳо, то ба одамӣ чӣ расад! Ва маъозаллоҳ, ки подшоҳии Вай чун подшоҳии одамӣ бошад бар тани хеш, ё сифоти Вай чун илму қудрат ва дигар сифот, чун сифоти одамӣ бувад! Балки ин ҳама намудгор аст, то ҳамоно чизе аз ҷамоли ҳазрати Илоҳият, бар қадри аҷзи башарият, одамиро ҳосил ояд.

Ва масали ин намудгор чунон аст, ки агар кӯдаке моро пурсад, ки: «Лаззати риёсат ва салтанату мамлакат доштан чӣ гуна лаззате бошад?», бо вай гӯем: «Ҳамчун лаззати чавгон задан ва гӯй бозидан», ки вай ҷуз ин лаззат надонад ва ҳар чи вайро набувад, ба қиёси он тавонад шинохт, ки вайро бошад. Ва маълум аст, ки лаззати салтанат бо лаззати чавгон задан ҳеч муносибат надорад, валекин дар ҷумла номи лаззату шодӣ бар ҳар ду афтад; пас, дар ном, аз ваҷҳи ҳамли баробар бошад, бад-ин сабаб намудгор маърифати кӯдаконро шояд. Кори ин намудгор ва ин мисолҳо ҳамчунин ҳамедон. Пас: Ҳақро камолу ҳақиқати ҷуз Вай нашиносад.

## ФАСЛИ (НУҲУМ)

### [Мутобиати шариат роҳи саодат аст]

Шарҳи маърифати Ҳақ дароз аст, субҳонаҳу ва таъоло ва дар чунин китоб рост наёяд ва ин миқдор кифоят аст танбеҳ ва ташвиқро ба талаби тамомии ин маърифат, чандон ки дар вусъи одамӣ бошад, ки тамомии саодат бад-он бувад; балки саодати одамӣ дар маърифати Ҳақ аст ва дар бандагӣ ва ибодати Ӯст. Ва ваҷҳи он, ки маърифат саодати абадист, аз пеш гуфта омад. Аммо он ки бандагӣ ва ибодат сабаби саодати одамӣ аст, он аст, ки сари кори одамӣ, чун бимирад, бо Ҳақ хоҳад буд: Ва илайҳи-л-марҷиъу ва-л-масиру[1]. Ва ҳар киро қароргоҳ бо касе хоҳад буд, саодати вай он бувад, ки дӯстдори вай бувад ва ҳарчанд дӯсттар дорад, саодати вай бештар бувад, аз он ки лаззату роҳати вай дар мушоҳидаи маҳбуб зиёдат бувад.

Ва дӯстии Ҳақ таъоло бар дил ғолиб нашавад, илло ба маърифат ва бисёрии зикр, ҳар кас, ки касеро дӯст дорад, зикри вай бисёр кунад, ҳарчанд зикри вай бисёр кунад, вайро дӯстдортар шавад. Ва барои ин буд, ки ваҳй омад ба Довуд алайҳиссалом: «Ано буддука-л-лозиму фалзим буддака» яъне: «Чораи ту Манам ва сари кори ту бо Ман аст, як соат аз зикри Ман ғофил мабош».

---

[1] Ва бозгашт ба сӯи Ӯст.

Ва зикр бар дил ғолиб аз он шавад, ки бар ибодат мувозибат кунад; ва фароғати ибодат он гоҳ ёбад ва он вақт бояд, ки алоиқи шаҳавот аз дил гусаста шавад; ва алоиқи шаҳавот бад-он гусаста шавад, ки аз маосӣ даст бидорад. Пас, даст бидоштан аз маъсият сабаби фароғати дил аст ва ба ҷой овардани тоат сабаби ғолиб шудаи зикр аст. Ва ин ҳар ду сабаби муҳаббат аст, ки тухми саодат аст ва иборат аз вай «фалоҳ» аст, чунон ки Ҳақ таъоло гуфт: «Қад афлаҳа ман тазакко ва закара-сма Раббиҳи фа салло»[1].

Ва чун ҳама аъмол, онро нашояд, ки ибодат бувад, балки баъзе шояд ва баъзе нашояд ва аз ҳама шаҳавот мумкин нест даст бидоштан – ва низ раво нест даст бидоштан – чи агар таом нахӯрад, ҳалок шавад ва агар мубоширут накунад, насл мунқатеъ шавад. Пас, баъзе шаҳавот даст бидоштанӣ аст ва баъзе карданӣ аст; пас ҳадде бояд, ки ин аз он ҷудо шавад. Ва ин ҳадд аз ду ҳол берун набувад: ё одамӣ аз ақлу ҳаво ва иҷтиҳоди хеш гирад ва ба назари хеш ихтиёр ҳамекунад, ё аз дигаре гирад. Ва муҳол бувад, ки ба ихтиёру иҷтиҳоди вай гузоранд, чи ҳаво, ки бар вай ғолиб бошад, ҳамеша роҳи Ҳақ бар вай пӯшида медорад; ва ҳар чи муроди вай дар он бувад, ба сурати савоб ба вай менамояд. Пас бояд ки зимоми ихтиёр ба дасти вай набошад, балки ба дасти дигаре бошад; ва ҳар кас онро нашояд, ки басиртарини халқ бояд ва он анбиёанд салавотуллоҳу алайҳим аҷмаъин.

Пас, ба зарурат, мутобиати шариат ва мулозимати ҳудуду аҳком зарурати роҳи саодат аст; ва маънии бандагӣ он бувад. Ва ҳар ки аз ҳудуди шариат даргузарад, ба тасарруфи хеш дар ҳалок афтад ва бад-ин сабаб гуфт Эзади таъоло: «Ва ман йатаъадда ҳудудаллоҳи фа қад залама нафсаҳу»[2].

## ФАСЛИ (ДАҲУМ)

### [Роҳҳои ғалату ҷаҳли аҳли ибоҳат]

Касоне, ки аз аҳли ибоҳат, аз ҳудуди ҳукми Худо азза ва ҷалла даст бидоштанд, ғалат ва ҷаҳли эшон аз ҳафт ваҷҳ бувад.

**Ваҷҳи аввал** – ҷаҳли гурӯҳе аст, ки ба Худои азза ва ҷалла имон надоранд, чи Вайро аз ганҷинаи хаёлу ваҳм талаб карданд ва чуниву чигунагии

---

[1] Ҳароина растагор шуд касе, ки худро пок кард ва номи Парвардигори хешро ба ёд оварد, пас дуруд фиристод.

[2] Ва ҳар кас аз андоза ва ҳудуди Худованд даргузарад, ҳароина ба нафси хеш зулм кардааст.

Вай ҷустанд; чун наёфтанд, инкор карданд ва ҳаволати корҳо бо нуҷуму табиат карданд ва пиндоштанд, ки ин шахси одамӣ ва дигар ҳайвонот ва ин олами аҷиб бо ин ҳама ҳикмату тартиб аз худ падид омад, ё худ ҳамеша буд, ё феъли табиӣ аст, ки вай худ аз худ бехабар бувад, то ба чизе дигар чӣ расад! Ва масали ин чун касе аст, ки хатте некӯ бинад набишта, пиндорад, ки он аз худ набишта омад, бе котибе қодир ва олиму мурид, ё худ ҳамчунин ҳамеша набишта будааст. Касе, ки нобиноии вай то бад-ин ҳад бувад, аз роҳи шақоват бинигарад! Ва ба ваҷҳи ғалати табиӣ ва мунаҷҷим аз пеш ишорат карда омад.

**Ваҷҳи дуввум** – ҷаҳли гурӯҳе аст ба охират, ки пиндоштанд, ки одамӣ чун набот аст ва ё чун ҳайвоне дигар; чун бимирад, нест шавад ва бо вай на итоб бувад ва на иқобу на савоб. Ва сабаби ин ҷаҳл аст ба нафси хеш, ки аз хештан ҳамон мешиносад, ки аз хару гову гиёҳ; ва он рӯҳ, ки ҳақиқати одамӣ аст, онро намешиносад, ки он абадӣ аст ва ҳаргиз намирад, валекин колбад аз вай бозситонанд ва онро марг гӯянд. Ва ҳақиқати он дар унвони чаҳорум гуфта ояд.

**Ваҷҳи сеюм** – ҷаҳли касоне аст, ки эшон ба Худои таъоло ва охират имон доранд, имоне заиф, валекин маънии шариат нашинохтаанд ва гӯянд, ки: «Худойро азза ва ҷалла ба ибодати мо чӣ ҳоҷат аст ва аз маъсияти мо чӣ ранҷ, ки Вай подшоҳе аст, аз ибодати халқ мустағнӣ ва ибодату маъсият наздики Вай ҳар ду баробар аст».

Ва ин ҷоҳилон дар Қуръон ҳамебинанд, ки мегӯяд: «Ва ман тазакко фа иннамо йатазакко ли нафсиҳи» «Ва ман ҷоҳада,фа иннамо йуҷоҳиду ли нафсиҳи» «Ва ман ъамила солиҳан, фа ли нафсиҳи»[1]. Ин мудбир ҷоҳиле аст ба шариат, ки мепиндорад, ки маънии шариат он аст, ки кор барои Худой мебояд кард, на барои хеш. Ва ин ҳамчунон аст, ки бемор парҳез накунад ва гӯяд: «Табибро аз он чи, ки фармони вай барам ё набарам!» Ин сухан рост аст, валекин вай ҳалок шавад, на аз сабаби ҳоҷати табиб, валекин аз он ки роҳи ҳалоки вай парҳез нокардан аст ва табиб вайро далолат карда ва роҳ намуда; ва даллолро аз он чӣ зиён, ки вай ҳалок шавад? Ва чунон ки бемории тан сабаби ҳалоки ин ҷаҳон аст, бемории дил сабаби шақовати он ҷаҳон аст; ва чунон ки доруву парҳез сабаби саломатии тан аст, тоату маърифат ва парҳези маъсият низ сабаби саломати дил аст: «Ва ло йанҷу, илло ман атоллоҳа би қалбин салимин»[2].

**Ваҷҳи чаҳорум** – ҷаҳли касоне аст ҳам ба шариат аз ваҷҳе дигар, ки

---

[1] Ва ҳар кас тазкияи нафс кунад, ҳароина барои худ тазкия карда бошад. Ва касе, ки муҷоҳада кунад, пас, ҳароина барои худ муҷоҳада кардааст. Ва ҳар кас кори некӯ кунад, пас, барои худ кардааст.

[2] Ва наҷот нахоҳад ёфт, магар он кас, ки бо дили пок пеши Худо ояд.

гуфтаанд: «Шаръ мефармояд, ки дил аз шаҳвату хашм ва риё пок кунед. Ва ин мумкин нест, ки одамиро аз ин офаридаанд; ва ин ҳамчунон бошад, ки касе гилеми сиёҳ хоҳад, ки сапед кунад. Пас, машғул будан бад-ин талаб муҳол бувад!» Ва ин аҳмақон надонистанд, ки шаръ бад-ин нафармудааст, балки фармудааст, ки хашму шаҳватро адаб кунанд; ва чунон доранд, ки бар шаръу ақл ғолиб набошад ва саркашӣ накунад ва ҳудуди шариат нигоҳ дорад ва аз кабоир дур бошад, то сағоир аз вай афв кунанд ва аз вай даргузоранд. Ва ин мумкин аст ва бисёр кас бад–ин расидаанд.

Ва расул алайҳиссалом нагуфт, ки: «хашм набояд ва шаҳват набояд» ва вай нӯҳ зан дошт ва мегуфт: «Ано башарун ағзибу камо йағзибу-л-башару» – Ман башарам ва хашмгин шавам, чунон ки башар хашмгин шавад». Ва Ҳақ таъоло гуфт: «Ва-л-козимина-л-ғайза ва-л-ъофина ъани-н-носи»; сано гуфт бар касе, ки хашм фурӯ хӯрд, на бар касе, ки вайро хашм набуд.

**Ваҷҳи панҷум** – ҷаҳли касоне аст ба сифоти Ҳақ таъоло, ки гӯянд: «Ҳақ таъоло раҳиму карим аст, ба ҳар сифат, ки бошад, бар мо раҳмат кунад». Ва надонанд, ки чунон ки карим аст, шадиду-л-иқоб аст. Ва намебинанд, ки бисёр халқро дар балову беморӣ ва гуруснагӣ медорад – дар ин ҷаҳон – бо он ки кариму раҳим аст; ва намебинанд, ки то ҳиросат накунанд ва тиҷорат накунанд, мол ба даст наёранд ва то ҷаҳд накунанд, илм наёмӯзанд ва ҳаргиз дар талаби дунё тақсир накунанд ва нагӯянд: «Худои азза ва ҷалла кариму раҳим аст, бе тиҷорат ва ҳиросат рӯзӣ бидиҳад, бо он ки Худои азза ва ҷалла рӯзӣ замон кардааст ва мегӯяд, «Ва мо мин доббатин фӣ-л-арзи илло ъалаллоҳи ризқуҳо»[1]. Ва кори охират бо амал ҳаволат мекунад ва мегӯяд: «Ва ан лайса ли-л-инсони илло мо саъо»[2]. Чун ба карами Вай имон надоранд, аз дунё ва талаби ризқ даст бинадоранд ва он чи дар охират гӯянд, ба сари забон бошад ва талқини шайтонӣ бувад ва асле надорад.

**Ваҷҳи шашум** – ҷаҳли касоне аст, ки ба хештан мағрур шаванд ва гӯянд: «Мо ба ҷое расидем, ки маъсият моро зиён надорад ва дини мо дуқуллае[3] гаштааст, наҷосат напазирад». Ва бештари ин аҳмақон чунон мухтасар бошанд, ки агар касе дар як сухан ҳишмати эшон фурӯ ниҳад ё руунати[4] эшон бишиканад, ҳама умр дар адовати вай нишинанд ва агар

[1] Ва нест ҷунбандае дар замин, магар ин ки бар Худост рӯзии ӯ.

[2] Ва нест барои инсон, магар он чи дар он мекӯшад.

[3] Қулла ба маънии хуми бузурги об аст ва дар истилоҳи фиқҳу ҳадис, ду қулла миқдори як курр об мебошад.

[4] Руунат дар луғат ба маънии ҳамоқат ва сабуксарӣ аст, ҳамон тавр ки «раъно» дар форсӣ ба ғалат ба

як луқма, ки тамаъ карда бошанд, аз эшон даргузарад, ҷаҳон бар эшон тангу торик шавад. Ва ин аблаҳон, ки дар мардӣҳанӯз дуқулла нашудаанд, ки бад-ин чизҳо бок надоранд[1], ин даъво эшонро кай мусаллам бошад?

Пас, агар ба масал, касе низ чунон шудааст, ки адовату шаҳват ва риёву хашм гирди вай нагардад, ҳам маъзур нест бад-ин даъво, чи дараҷаи вай аз дараҷаи анбиё дарнагузарад ва эшон ба сабаби хатову маъсият навҳа мекарданд ва мегиристанд ва ба узр машғул мешуданд! Ва сиддиқони саҳоба аз сағоир ҳазар мекарданд, балки аз бими шубҳате аз ҳалол мегурехтанд. Пас, ин аҳмақ ба чӣ донистааст, ки дар ҷуволи (макру ҳилаи) шайтон нест ва дараҷаи вай аз дараҷаи эшон даргузашт? Ва агар гӯяд: «Паямбарон ҳамчунин буданд, валекин он чи мекарданд, барои насиби халқ мекарданд», чаро вай низ барои насиби халқҳамон накунад, ки мебинад, ки ҳар ки вайро мебинанд, табоҳ мешавад?! Ва агар гӯяд: «Табоҳии халқ маро зиён надорад», чаро расул алайҳиссаломро зиён медошт? Ва агар зиён намедошт, хештанро дар уқубати тақво чаро медошт ва як хурмо аз садақа аз даҳон берун андохт ва агар бихӯрдӣ, халқро аз он чӣ зиён будӣ, ки ҳамаро мубоҳ будӣ хӯрдани он? Ва агар зиён медошт, чаро ин аҳмақро қадаҳҳои набид (шароби хурмо ва мавиз) зиён намедорад? Охир дараҷаи вай фавқи дараҷаи пайғамбарон нест ва беш аз он нест, ки дараҷаи сад қадаҳ шароб фавқи дараҷаи як хурмо! Пас чун хештанро бад-ин пойгаҳ биниҳад, ки сад хуми шароб вайро табаҳ бинагардонад ва пайғамбарро алайҳиссалом ба кӯзаи об мухтасар биниҳод, ки як хурмо вайро бигардонад, вақти он бошад, ки шайтон бо сиблати вай бозӣ мекунад ва абҳалони ҷаҳон аз вай зуҳка[2] созанд, ки дареғ бувад, ки уқало ҳадис кунанд, ё бар вай ханданд!

Аммо бузургони дин эшонанд, ки бишиносанд, ки ҳар ки ҳаво асиру зердасти вай нест, вай ҳеч кас нест, балки сутуре аст. Пас бад-ин бишиносанд, ки нафси одамӣ маккор аст ва фиребанда аст, ҳама даъвои дурӯғ кунад ва лоф занад, ки ман зердастам, аз вай бурҳоне хоҳад. Ва бар ростии вай ҳеч бурҳон нест, албатта, ҷуз он ки ба ҳукми хеш набошад ва ба ҳукми шаръ бошад. Агар ба тавъ ҳамеша тан дар ин диҳад, худ рост мегӯяд ва агар ба талаби рухсат ва таъвилу ҳилат[3] машғул шавад, бандаи шайтон аст ва даъвои вилоят ҳамекунад. Ва ин бурҳон то ба охири на-

---

маънии «зебо» истеъмол мешавад, «руунат» низ ба ҷои ҳишмату ҷалол ва такаббур ё ба худ бастани бузургӣ, ки он низ навъе аз аҳмақӣ аст, ба кор рафтааст.

[1] Бок надоштан – беэътино будан.

[2] Касе, ки мардум бар ӯ механданд.

[3] Мақсуд аз талаби рухсат ва таъвилу ҳилат пайдо кардани роҳҳои фироре аст аз пайравии ҳукми шаръ.

фас аз вай талаб мебояд кард ва агар на, мағруру фирефта бошад ва ҳалок шаваду надонад. Ва тан дардодани нафс ба мутобиати шариат ҳанӯз аввал дараҷаи мусалмонӣ аст.

**Ваҷҳи ҳафтум** – Аз ғафлату шаҳват хезад, на аз ҷаҳл. Ва ин ибоҳати гурӯҳе аст, ки эшон аз ин шубҳатҳои гузашта худ ҳеч шунида набошанд, валекин гурӯҳеро бинад, ки эшон бар роҳи ибоҳат мераванд ва фасод мекунанд ва сухани музайяф ҳамегӯянд ва даъвои тасарруф ва вилоят мекунанд ва ҷомаи эшон медоранд. Вайро низ ин ба табъ хуш ояд, ки бар табъи вай шаҳвату батолат ғолиб бувад ва ризо надиҳад бар он ки фасод кунад ва нагӯяд, ки «Маро аз ин уқубате хоҳад буд», ки он гоҳ он фасод бар вай талх шавад, балки гӯяд: «Ин худ фасод нест, ки ин тӯҳмат ва ин ҳадис аст»; ва на тӯҳматро маънӣ донад ва на ин ҳадисро. Ин марде бошад ғофили пуршаҳват ва шайтон дар вай ком ёфта ва ба сухан ба ислоҳ наёяд, ки шубҳати вай на аз сухан афтодааст.

Ва бештари ин қавм аз ин ҷумла бошанд, ки Ҳақ таъоло гуфт дар ҳаққи ҳамгинон: «Инно ҷаъално ъало қулубиҳим акиннатан ан йафқаҳуҳу ва фӣ озониҳим вақран. Ва ин тадъуҳум ила-л-ҳудо фа лан йаҳтаду изан абадо»[1]. Ва низ мегӯяд: «Ва изо закарта Раббака фӣ-л-Қуръони ваҳдаҳу валлав ъало адбориҳим нуфуро»[2]. Пас муомилат бо эшон ба шамшер авлотар, ки ба ҳуҷҷат.

Ва сухан ин ҷумла кифоят бувад дар насиҳат ва ғалати аҳли ибоҳат. Дар ин унвон аз он гуфта омад, ки сабаби ин ҷумла ё ҷаҳл аст ба нафси худ ё ҷаҳл аст ба Ҳақ, ё ҷаҳл аст ба рафтани роҳ аз худ ба ҳақ, ки онро шариат гӯянд. Ва ҷаҳл чун дар коре бувад, ки мувофиқи табъ бувад, душвор зоил шавад. Ва бад-ин сабаб аст, ки гурӯҳеанд, ки бе шубҳате бар роҳҳои ибоҳат раванд ва гӯянд, ки: «Мо мутаҳаййирем». Ва агар бо вай гӯӣ: «Мутаҳаййир дар чӣ чизӣ?». Натавонад гуфт, ки вайро худ на талаб бувад ва на шубҳат. Ва масали вай чун касе бувад, ки бо табиб гӯяд, ки ман беморам ва нагӯяд ки чӣ беморӣ аст: илоҷи вай натавон кард, то пайдо наёяд, ки чӣ беморист. Ва савоб он бувад, ки вайро гӯянд: «Дар ҳар чи хоҳӣ, мутаҳаййир мебош, аммо дар ин ки ту офаридаӣ ва Офаридгори ту олим ва қодир аст ва ҳар чи хоҳад, тавонад кард, андар ин ба шак мабош» ва ин маънӣ вайро ба тариқи бурҳон маълум кунад, чунон ки шарҳ карда омад.

---

[1] Ба дурустӣ ки мо ниҳодаем бар дилҳои онон пӯшишҳое, то онро (Қуръонро) дар наёбанд ва дар гӯшҳои онон сангинӣ қарор додаем. Ва агар ононро ба ростӣ ва ҳудо бихонӣ, ҳаргиз роҳ наёбанд.

[2] Ва чун дар Қуръон аз ягонагии Парвардигорат ёд кунӣ, пушт кунанд ва бигурезанд.

## УНВОНИ САВВУМ

### Дар маърифати дунё
### [Ва дар он панҷ фасл аст]

**Фасли аввал** – Сабаби будани одамӣ дар дунё.
**Фасли дуввум –** Ҳақиқати дунё ва офати дунё ва ғарази дунё.
**Фасли саввум –** Асли дунё се чиз аст: таому либос ва маскан.
**Фасличаҳорум** – Мисолҳо дар ҷодуи дунё ва ғафлати аҳли дунё.
**Фаслипанҷум –** На ҳар чи дар дунёст мазмум аст.

## ФАСЛИ (АВВАЛ)

### [Сабаби будани одамӣ дар дунё]

Бидон, ки дунё манзиле аст аз манозили роҳи дин ва роҳгузаре аст мусофиронро ба ҳазрати Ҳақ таъоло ва бозоре аст ороста, бар сари бодия ниҳода, то мусофирин аз вай зоди худ баргиранд.

Ва дунёву охират иборат аст аз ду ҳолат: он чи пеш аз марг аст ва он наздиктар аст, онро «дунё» гӯянд; ва он чи пас аз марг, онро «охират»[1] гӯянд! Ва мақсуд аз дунё зоди охират аст, ки одамиро дар ибтидои офариниш сода офаридаанд ва ноқис, валекин шоистаи он ки камол ҳосил кунад ва сурати малакутро нақши дили хеш гардонад, чунон ки шоистаи ҳазрати Илоҳият гардад, бад-он маънӣ ки роҳ ёбад, то яке аз наззорагиёни ҷамоли Ҳазрат бошад. Ва мунтаҳои саодати вай ин аст ва биҳишти вай ин аст ва вайро барои ин офаридаанд. Ва наззорагӣ натавонад буд, то чашми вай боз нашавад ва он ҷамолро идрок накунад ва он ба маърифат ҳосил ояд. Ва маърифати ҷамоли Илоҳиятро калид маърифати аҷоиби сунъи илоҳӣ аст. Ва сунъи илоҳиро калиди аввал ин ҳавоси одамӣ аст. Ва ин ҳавос мумкин набувад, илло дар ин колбади мураккаб аз обу хок. Пас бад-ин сабаб ба олами обу хок афтод, то ин зод баргирад ва маърифати Ҳақ таъоло ҳосил кунад ба калиди маърифати нафси хеш ва маърифати ҷумлаи офоқ, ки мудрак аст ба ҳавос. То ин ҳавос бо вай мебошад ва ҷосусии вай мекунад, гӯянд вайро ки: «Дар дунёст». Ва чун ҳавосро видоъ кунад ва вай бимонаду он чи сифати зоти вай аст, пас гӯянд: «Вай ба охират рафт». Пас, будани одамӣ дар дунё ин аст.

## ФАСЛИ (ДУВВУМ)

### [Ҳақиқати дунё ва офати дунё ва ғарази дунё]

Пас вайро дар дунё ба ду чиз ҳоҷат аст, яке он ки дилро аз асбоби ҳалок нигоҳ дорад ва ғизои вай ҳосил кунад ва дигар он, ки танро аз мӯҳликот нигоҳ дорад ва ғизои вай ҳосил кунад.

Ва ғизои дил маърифат ва муҳаббати Ҳақ таъоло аст, ки ғизои ҳар чизе муқтазои табъи вай бошад, ки он хосияти вай бувад. Ва аз пеш пайдо карда омад (шарҳ дода шуд), ки хосияти дили одамӣ ин аст. Ва сабаби

[1] Дар ин таъриф маънии луғавии ду калима: «дунё» (наздик) ва «охират» (он чи аз пас дарояд) манзур будааст.

ҳалоки вай он аст, ки ба дӯстии чизе ҷуз Ҳақ таъоло мустағрақ шавад. Ва тааҳҳуди (нигоҳдорӣ ва парасторӣи) тан барои дил мебояд, ки тан фонӣ аст ва дил боқӣ. Ва тан дилро ҳамчун уштур аст ҳоҷиро – дар роҳи ҳаҷ, ки уштур барои ҳоҷӣ бояд, на ҳоҷӣ барои уштур ва агарчи ҳоҷиро ба зарурат тааҳҳуди уштур бояд кард ба алафу обу ҷома, то он гоҳ ки ба Каъба расад ва аз ранҷи вай бираҳад; валекин бояд ки тааҳҳуди уштур ба қадри ҳоҷат кунад. Пас агар ҳама рӯзгор дар алаф додан ва оростан ва тааҳҳуд кардани вай кунад, аз қофила бозмонад ва ҳалок шавад. Ҳамчунин одамӣ, агар ҳама рӯзгор тааҳҳуди тан кунад, то қуввати вай ба ҷой дорад ва асбоби ҳалок аз вай дур дорад, аз саодати хеш бозмонад.

Ва ҳоҷати тан дар дунё се чиз аст: хӯрданӣ барои ғизост ва пӯшиданиву маскан барои сармову гармо, то асбоби ҳалок аз вай боздорад. Пас зарурати одамӣ аз дунё барои тан беш аз ин нест, балки усули дунё худ ин аст. Ва ғизои дил маърифат аст ва ҳарчанд беш бошад, беҳтар. Ва ғизои тан таом аст ва агар зиёдат аз ҳадди хеш бувад, сабаби ҳалок гардад. Аммо он аст, ки Ҳақ таъоло шаҳвате бар одамӣ муваккал кардааст, то мутақозии вай бошад дар таом ва маскану ҷома, то тани вай, ки маркаби вай аст, ҳалок нашавад. Ва офариниши ин шаҳват чунон аст, ки бар ҳадди хеш бинаистад ва бисёр хоҳад; ва ақлро биёфаридааст, то вайро бар ҳадди хеш бидорад ва шариатро бифиристодааст – бар забони анбиё алайҳимуссалом, то ҳудуди вай пайдо кунад. Лекин ин шаҳват ба аввали офариниш биниҳодааст – дар кӯдакӣ, ки ба вай ҳоҷат бувад ва ақл аз пас офаридааст. Пас шаҳват аз пеш ҷой гирифтааст ва муставлӣ шуда ва саркашӣҳамекунад; ақлу шаръ пас аз он биёмад, то ҳамагӣ вайро ба талаби қуту ҷома ва маскан машғул накунад ва бад-ин сабаб худро фаромӯш накунад ва бидонад, ки ин қуту ҷома барои чӣ мебояд ва вай худ дар ин олам барои чист? Ва ғизои дил, ки зоди охират аст, фаромӯш накунад. Пас, аз ин ҷумла ҳақиқати дунё ва офати дунёву ғарази дунё бишинохтӣ, пас, акнун бояд ки шохаҳо ва шӯъбаҳои дунё бишиносӣ.

## ФАСЛИ (САВВУМ)

### [Асли дунё се чиз аст: таому либосу маскан]

Бидон, ки чун назар кунӣ андар тафосили дунё, бидонӣ, ки дунё иборат аст аз се чиз: яке аъёни чизҳо, ки бар рӯи замин офаридаанд, чун наботу маодину ҳайвон, ки асли замин барои маскан ва барои манфиати

зироат мебояд ва маодин, чун мису биринҷу оҳан барои олотро ва ҳайвонот барои маркаб ва барои хӯрданро. Ва одамӣ дилу танро ба ин машғул кардааст:[1] аммо дил ба дӯстӣ ва талаби вай машғул медорад ва аммо танро ба ислоҳи он ва сохтани кори он машғул медорад.

Ва аз машғул доштани дил ба дӯстии он, дар дил сифатҳо падид меояд, ки он ҳама сабаби ҳалок бувад, чун: ҳирсу бухл ва ҳасаду адоват ва ғайри он; ва аз машғул доштани тан бад-он, машғулии дил падид меояд, то худро фаромӯш кунад ва ҳамаро ба кори дунё машғул дорад.

Ва чунон ки асли дунё се чиз аст: таому либос ва маскан, асли саноат, ки зарурати одамӣ аст, низ се чиз аст: барзгариву ҷавлоҳӣ (бофандагӣ) ва банноӣ. Лекин ин ҳар якеро фурӯъанд, ки баъзе сози он ҳамекунанд, чун ҳаллоҷ ва ресандаи ресмон, ки сози ҷавлоҳ мекунанд ва баъзе онро тамом мекунанд, чун дарзӣ (дӯзанда), ки кори ҷавлоҳ тамом кунад. Ва ин ҳамаро ба олот ҳоҷат афтод, аз чӯбу оҳан ва пӯст ва ғайри он. Пас, оҳангару дуруд-гар (дуредгар) ва харроз (кашшоф – касе, ки бо чарм кор мекунад) пайдо омад. Ва чун ин ҳама пайдо омад, эшонро ба муовинати якдигар ҳоҷат буд, ки ҳар касе ҳама корҳои худ наметавонист кард. Пас, фароҳам омаданд (паҳлӯи ҳамдигар омаданд, иҷтимоъ карданд), то дарзӣ кори ҷавлоҳ ва оҳангар мекунад ва оҳангар кори ҳар ду мекунад ва ҳамчунин (ба ҳамин қисм – аз ҳамин қарор) ҳар яке коре ҳамекунанд. Пас миёни эшон муомилате падид омад, ки аз он хусуматҳо хост, ки ҳар яке ба ҳаққи хеш ризо намедод ва қасди якдигар мекарданд. Пас ба се навъи дигар ҳоҷат афтод аз саноот: яке саноати сиёсату салтанат, дигар саноати қазову ҳукумат, дигар фиқҳ, ки бад-он қонуни васотат миёни халқ бидонанд. Ва ин ҳар яке пешае аст, агарчи бештари он ба даст таъаллуқ надорад.

Пас бад-ин ваҷҳ машғалаҳои дунё бисёр шуд ва дарҳам пайваст. Ва халқ дар миёни он хештанро гум карданд ва надонистанд, ки аслу аввали ин ҳама се чиз беш набувад: таому либосу маскан. Ин ҳама барои ин се мебояд ва ин се барои тан мебояд ва тан барои дил мебояд, то маркаби вай бошад; ва дил барои Ҳақ азза ва ҷалла мебояд. Пас худрову Ҳақро фаромӯш карданд, монанди ҳоҷие, ки худро ва Каъбаро ва сафарро фаромӯш кунад ва ҳама рӯзгори хеш бо таҳаҳҳуди уштур оварад.

Пас дунёву ҳақиқати дунё ин аст, ки гуфта омад: ҳар ки дар вай бар сари пой (омодаи кӯч кардану рафтан) ва муставфир (касе, ки корашро та-

---

[1] Ба тавре ки дар ин чанд сатр мушоҳида мешавад, пас аз тақсими дунё ба се чиз, зоҳиран ин тавр ба назар мерасад, ки ғайр аз яке, ки ҳамон аъёни чизҳо бошад, дуввуму саввум зикр нашуда, вале бо мурoҷиа ба фасли «Баёну ҳақиқати-д-дунё» дар китоби саввуми «Эҳёу улуми-д-дин» возеҳ мешавад, ки дуввум ва саввуми ин тақсим алоқаву машғулии дили одамӣ ва тани одамӣ бо ин аъён мебошад, ки бидуни зикри аломати тақсим дар ҳамин ҷо низ мулоҳиза мешавад.

мом кардааст) набошад ва чашм бар охират надорад ва машғалаи дунё беш аз қадри ҳоҷат дарпазирад, вай дунёро нашинохта бошад. Ва сабаби ин ҷаҳл аст, ки расул алайҳиссалом гуфтааст: «Дунё ҷодутар аст аз Ҳоруту Морут[1], аз вай ҳазар кунед!» Ва чун дунё бад-ин ҷодуӣ аст, фариза бошад макру фирефтани вайро бидонистан ва ба тимсоли кори вай халқро равшан кардан. Пас, акнун вақти он аст, ки мисолҳои вай бишунавӣ.

## ФАСЛИ (ЧАҲОРУМ)

### [Мисолҳо дар ҷодуии дунё ва ғафлати аҳли дунё]

Мисоли аввал. Бидон, ки аввал ҷодуии дунё он аст, ки хештанро ба ту намояд, чунон ки ту пиндорӣ, ки вай сокин аст ва бо ту қарор гирифта. Ва вай ҷунбон аст ва бар давом аз ту гурезон аст, валекин ба тадриҷ ва зарра-зарра ҳаракат мекунад. Ва масали вай чун соя аст, ки дар вай нигарӣ сокин намояд ва вай бардавом ҳамеравад. Ва маълум аст, ки умри ту ҳамчунин бардавом меравад ва ба тадриҷҳар лаҳзате камтар мешавад. Ва он дунёст, ки аз ту мегурезад ва туро видоъ мекунад ва ту аз он бехабарӣ.

Мисоли охир. Дигар сеҳри вай он аст, ки хештанро ба ту дӯсте бинамояд, то туро ошиқ кунад ва фаро ту намояд, ки туро сохта хоҳад буд ва ба касе дигар нахоҳад шуд. Ва он гоҳ, ногоҳ аз ту, ба душмани ту шавад. Ва масали он чун зане нобакори муфсид аст, ки мардонро ба хештан ғарра кунад (гӯл занад), то ошиқ кунад; ва он гоҳ ба хона барад ва ҳалок кунад.

Исо алайҳиссалом дунёро дид дар мукошифоти хеш дар сурати пирзане, гуфт: «Чанд шавҳар дорӣ». Гуфт: «Дар адад наёяд аз бисёрӣ». Гуфт: «Бимурданд ё талоқ доданд?» Гуфт: «На, ки (балки) ҳамаро бикуштам». Гуфт: «Пас, аҷаб аз ин аҳмақони дигар, мебинанд, ки бо дигарон чӣ мекунӣ ва он гаҳ дар ту рағбат мекунанд ва ибрат намегиранд!»

Мисоли охир. Дигар сеҳри дунё он аст, ки зоҳири хеш ороста дорад ва ҳар чи балову меҳнат аст, пӯшида дорад, то ҷоҳил ба зоҳири вай нигарад, ғарра шавад. Ва масали вай чун пирзане аст зишт, ки рӯй дарбандад ва ҷомаҳои дебову пирояи бисёр бар худ кунад, ҳар ки аз дур вайро бибинад, фитна (дилбохтаву ошиқ) шавад ва чун чодар аз вай бозканад, пушаймон шавад ва фазоеҳи вай мебинад. Ва дар хабар аст, ки дунёро рӯзи қиёмат биёваранд бар сурати аҷузаи зишти сабзчашм ва дандонҳои

---

[1] Ҳорут ва Морут дар Бобул таълими сеҳру ҷоду мекарданд.

вай берун омада ва чун халқ дар вай нигаранд, гӯянд: «Наъузубиллоҳ, ин чист бад-ин фазиҳате ва бад-ин зиштӣ». Гӯянд: «Ин он дунёст, ки ба сабаби ин ҳасаду душманӣ варзидед бо якдигар ва хунҳо рехтед ва раҳим бибуридед ва ба вай ғарра шудед». Он гоҳ вайро ба дӯзах андозанд, гӯяд: «Худоё, куҷоянд дӯстон?». Бифармояд, то эшонро низ бибаранд ва ба дӯзах андозанд.

Мисоли охир. Касе, ки ҳисоб баргирад, то чанд будааст аз азал, ки дар дунё набуд ва дар абад чанд аст, ки нахоҳад буд? Ва ин рӯзе чанд дар миёни азал ва абад чанд аст? Донад, ки масали дунё чун роҳи мусофире аст, ки аввали манзили вай маҳд (гаҳвора) аст ва охири манзили вай лаҳад (гӯр) аст ва дар миёни вай манзиле чанд аст маъдуд: ҳар соле чун манзиле ва ҳар моҳе чун фарсанге ва ҳар рӯзе чун миле ва ҳар нафасе чун гоме. Ва вай бардавом меравад. Якеро он роҳ фарсанге монда ва якеро каму якеро беш ва вай сокин нишаста, ки гӯиҳамеша ин ҷо хоҳад буд, тадбири корҳое кунад, ки то даҳ сол бошад, ки бад-он мӯҳтоҷ нашавад ва вай то даҳ рӯз зери хок хоҳад шуд!

Мисоли охир. Бидон, ки масали аҳли дунё дар лаззате, ки меёбанд, боз[1] он расвоию ранҷ, ки аз дунё хоҳанд дид дар охират, ҳамчун касе аст, ки таоми чарбу ширин бисёр бихӯрад, то меъдаи вай табоҳ шавад, он гоҳ фазиҳате аз меъда ва нафас ва қазои ҳоҷати хеш мебинад ва ташвир (хиҷлат, шармсорӣ) мехӯрад ва пушаймон мешавад, ки лаззат гузашт ва фазиҳат бимонд. Ва чунон ки ҳарчанд таом хуштар, сақли вай гандатар, ҳарчанд лаззати дунё бештар, оқибати он расвотар ва ин худ дар вақти ҷон кандан падидор ояд, ки ҳар киро неъмату боғу бӯстон ва канизакон ва ғуломон ва зару сим беш бувад, ба вақти ҷон кандан ранҷи фироқ беш бувад аз он кас, ки андак дорад. Ва он ранҷу азоб ба марг зоил нашавад, балки зиёдат шавад, ки он дӯстӣ сифати дил аст ва дил бар ҷои хеш бошад ва намирад.

Мисоли охир. Бидон, ки корҳои дунё, ки пеш ояд, мухтасар намояд ва мардум пиндоранд, ки шуғли вай дароз нахоҳад буд ва бошад (мумкин аст – чӣ басо), ки аз сад кори вай яке падидор ояд ва умр дар он шавад! Ва Исо алайҳиссалом мегӯяд: «Масали ҷӯяндаи дунё чун масали хӯрандаи оби дарёст: ҳарчанд беш хӯрад, ташнатар мешавад, мехӯраду мехӯрад, то ҳалок шавад ва ҳаргиз он ташнагӣ аз вай бинашавад». Ва расули мо – ъалайҳи афзалу-с-саловоти ва акмалу-т-таҳийоти – мегӯяд: «Ҳамчунон, ки раво набошад, ки касе дар об равад ва тар нагардад, раво набошад, ки касе дар дунё шавад ва олуда нагардад».

---

[1] Боз – ғолибан ба ҷои «бо» истеъмол шудааст.

Мисоли охир. Масали касе, ки дар дунё ояд, масали касе аст, ки меҳмон шавад наздики мизбоне, ки одати вай он бувад, ки ҳамеша сарой ороста дорад барои меҳмонон ва эшонро мехонад, гурӯҳе пас аз гурӯҳе; ва табақи заррин пеши вай ниҳад, бар вай нуқлу миҷмараи (оташдон, манқал) симин бо уду бухур[1], то вай муаттар шавад ва хушбӯй гардад ва нуқл бихӯраду табақу миҷмар бигузорад, то қавми дигар даррасад. Пас ҳар кас расми вай донад ва оқил бошад, уду бухур барафканад ва хушбӯй шавад ва нуқл бихӯрад ва табақу миҷмар ба дили хуш бигузорад ва шукр бигӯяду биравад. Ва касе, ки аблаҳ бошад, пиндорад, ки ин ба вай доданд, то бо хештан бибарад, чун ба вақти рафтан аз вай бозситонанд, ранҷуру дилтанг шавад ва фарёд даргирад. Дунё низ ҳамчунон меҳмонсарой аст – сабил (вақф, моли ҳама) бар роҳгузариён, то зод баргиранд ва дар он чи дар сарой аст, тамаъ накунанд.

Мисоли охир. Масали аҳли дунё дар машғулии эшон ба кори дунё ва фаромӯш кардани охират чун масали қавме аст, ки дар киштӣ бошанд ва ба ҷазирае расиданд, барои қазои ҳоҷат ва таҳорат берун омаданд ва киштибон мунодо кард, ки: «Ҳеч кас мабод, ки рӯзгори бисёр барад ва ҷуз ба таҳорат машғул шавад, ки киштӣ ба таъҷил хоҳад рафт». Пас, эшон дар он ҷазира пароканда шуданд; гурӯҳе, ки оқилтар буданд, сабук таҳорат карданд ва бозомаданд, киштӣ фориғ ёфтанд, ҷое, ки хуштар ва мувофиқ буд, бигирифтанд. Ва гурӯҳе дигар дар аҷоиби он ҷазира аҷаб бимонданд ва ба назора бозистоданд ва дар он шукуфаҳо ва мурғони хушовоз ва сангрезаҳои мунаққашу мулавван нигаристанд, чун бозомаданд, дар киштӣҳеч ҷои фарох наёфтанд, ҷои тангу торик бинишастанд ва ранҷи он мекашиданд. Гурӯҳи дигар назора ихтисор накарданд, балки он сангрезаҳои ғариб ва некӯтар чиданд ва бо худ биёварданд ва дар киштӣҷои он наёфтанд, ҷои танг бинишастанд ва борҳои он сангрезаҳо бар гардан ниҳоданд. Ва чун як ду рӯз баромад, он рангҳои некӯ бигардид ва торик шуд ва бӯйҳои нохуш аз он омадан гирифт, ҷой наёфтанд, ки биандозанд, пушаймонӣ хӯрданд ва бору ранҷи он бар гардан мекашиданд. Ва гурӯҳе дигар дар аҷоиби он ҷазира мутаҳаййир шуданд, то аз киштӣ дур афтоданд ва киштӣ бирафт ва мунодои киштибон нашуниданд ва дар ҷазира мебуданд, то баъзе ҳалок шуданд – аз гуруснагӣ ва баъзеро сибоъ ҳалок кард. Он гурӯҳи аввал масали мӯъминони парҳезкор аст. Ва гурӯҳи бозпасин масали кофирон, ки худ ва Худойро азза ва ҷалла ва охиратро фаромӯш карданд ва ҳамагӣ худро ба дунё доданд, ки «Истаҳаббу-л-ҳайота-д-дунё ъала-л-

---

[1] Чизи хушбӯй, ки бар оташ сӯзанд.

охирати»[1]. Ва он ду гурӯҳи миёнин масали осиён аст, ки асли имон нигоҳ доштанд, валекин даст аз дунё бинадоштанд: гурӯҳе бо дарвешӣ таматтӯъ карданд ва гурӯҳе бо таматтӯъ неъмати бисёр ҷамъ карданд, то гаронбор шуданд.

## ФАСЛИ (ПАНҶУМ)

### [На ҳар чи дар дунёст, мазмум аст]

Бад-ин мазаммат, ки дунёро карда омад, гумон мабар, ки ҳар чи дар дунёст, мазмум аст. Балки дар дунё чизҳост, ки он на дунёст, чи илму амал дар дунё бошад ва он на аз дунё бувад, ки он дар сӯҳбати одамӣ ба охират равад. Аммо илм биъайниҳи бо вай бимонад; ва аммо амал агарчи биъайниҳи бинамонад, асари он бимонад. Ва ин ду қисм бувад: яке покӣ ва сафои ҷавҳари дил, ки аз тарки маосӣҳосил шавад ва яке унс ба зикри Худой – азза ва ҷалла, ки аз мувозибат бар ибодат кардан ҳосил шавад. Пас, ин ҷумла аз ҷумлаи боқиёти солиҳот аст, ки Ҳақ азза ва ҷалла гуфт: «Ва-л-боқийоту-с-солиҳоту хайрун ъинда Раббика»[2].

Ва лаззати илм ва лаззати муноҷот (бо Худо розу ниёз кардан) ва лаззати унс ба зикри Худои таъоло бештар аст ва он аз дунёст ва на аз дунёст. Пас, ҳама лаззатҳо мазмум нест, балки лаззате, ки бигузарад ва бинамонад. Ва он низ ҷумла мазмум нест, ки ин ду қисмат: яке он аст, ки агарчи вай аз дунёст ва пас аз марг бинамонад, валекин муин (мададгор, ёвар) аст бар кори охират ва бар илму амал ва бар бисёр гаштани мӯъминон, чун: қуту никоҳ ва либосу маскан, ки ба қадри ҳоҷат бувад, ки ин шарти роҳи охират аст. Ҳар кас аз дунё бар ин қадар қаноат кунад ва қасди вай аз ин фароғат бувад бар кори дин, вай аз аҳли дунё набошад.

Пас мазмум аз дунё он бошад, ки мақсуд аз вай на кори дин бошад, балки вай сабаби ғафлату батар[3] ва қарор гирифтани дил дар ин олам ва нафрат гирифтани вай аз он олам бувад. Ва барои ин буд, ки расул алайҳиссалом гуфт: «Ад-дунё малъунатун ва малъунун мо фиҳо илло зикруллоҳи ва мо волоҳу». Гуфт: «Дунё ва ҳар чи дар он аст, малъун аст, илло зикри Худои таъоло ва он чи бар он муовинат кунад».

Ин миқдор аз шарҳи ҳақиқат ва мақсуди дунё кифоят бувад, боқӣ дар қисми саввум аз аркони муомилот, ки онро ақаботи роҳи дин гӯянд,

---

[1] Дӯсттар доштанд зиндагии дунёро ба охират.

[2] Ва монданиҳои некӯ беҳтар аст назди Парвардигори ту.

[3] Фаромӯш кардани вазоиф дар натиҷаи зиёдии неъмат ва фурӯ рехтан дар лаззат.

## УНВОНИ ЧАҲОРУМ

### Дар маърифати охират
### (Ва дар он понздаҳ фасл аст)

**Фасли аввал** – Биҳишту дӯзахи колбадӣ ва рӯҳонӣ.
**Фасли дуввум** – Ҳақиқати марг.
**Фасли саввум** – Туии ту на бад-ин қолаб аст.
**Фасличаҳорум** – Нигоҳ доштани эътидоли рӯҳи инсонӣ.
**Фаслипанҷум** – Маънии ҳашру нашр ва баъсу иода.
**Фаслишашум** – Мушоҳидаи биҳишту дӯзах дар ин дунё.
**Фаслиҳафтум** – Маънии азоби қабр.
**Фасли ҳаштум** – Ҳақиқат ва дараҷоти азоби қабр.
**Фасли нӯҳум** – Аждарҳои гӯрро ба чашми сар натавон дид.
**Фасли даҳум** – Азоби қабр барои ҳама нест.
**Фасли ёздаҳум** – Роҳи озмоиши эминӣ аз азоби қабр.
**Фасли дувоздаҳум** – Се ҷинси оташи дӯзахи рӯҳонӣ.
**Фасли сездаҳум** – Оташи рӯҳонӣ дардноктар аз оташи ҷисмонист.
**Фасли чаҳордаҳум** – Манозили сайру сафари рӯҳ дар дунё.
**Фасли понздаҳум** – Ба гумони заиф ҳам инкори охират раво нест.

## ФАСЛИ (АВВАЛ)

### [Биҳишту дӯзахи колбадӣ ва рӯҳонӣ]

Бидон, ки ҳақиқати охират ҳеч кас нашиносад, то ҳақиқати марг аввалан нашиносад. Ва ҳақиқати марг надонад, то ҳақиқати зиндагонӣ надонад. Ва ҳақиқати зиндагонӣ надонад, то ҳақиқати рӯҳ надонад. Ва маърифати ҳақиқати рӯҳ, маърифати нафси худ аст, ки баъзе аз шарҳи вай гуфта омад.

Ва бидон, ки аз пеш гуфта омад, ки: одамӣ мураккаб аст аз ду асл: яке рӯҳ ва дигар колбад. Рӯҳ чун савор аст ва колбад чун маркаб. Ва ин рӯҳро дар охират ба воситаи колбад ҳолате аст ва биҳишту дӯзахе аст. Ва вайро ба сабаби зоти худ низ ҳолате аст, бе он ки қолабро дар он ширкате бувад. Ва вайро барои қолаб низ биҳиштеву дӯзахе аст ва саодатеву шақовате аст. Ва мо наиму лаззати дилро, ки бе воситаи қолаб бошад, ном «биҳишти рӯҳонӣ» мекунем ва ранҷу алам ва шақовати вайро, ки бе қолаб бувад, «оташи рӯҳонӣ» мегӯем.

Аммо биҳишту дӯзах, ки қолаб дар миён бошад, ин худ зоҳир аст ва ҳосили он, ашҷору анҳор ва ҳуру қусур ва матъуму машруб ва ғайри он аст. Ва ҳосили дӯзах – оташу мор ва каждуму заққум[1] ва ғайри он. Ва сифати он ҳар ду дар Қуръон ва ахбори он машҳур аст ва фаҳми ҳамгинон онро дарёбад; ва тафсили он дар китоби «Зикр-ул-мавт» аз китоби «Эҳё» гуфтаем. Ва ин ҷо бар ин иқтисор кунем ва ҳақиқати марг шарҳ кунем ва ба маънии биҳишту дӯзахи рӯҳонӣ ишорат кунем, ки инро ҳар касе нашиносад.

Ва ин ки гуфт: «Аъадту ли ъибодийа-с-солиҳина мо ло ъайнун раат ва ло узунун самиъат ва ло хатара ъало қалби башарин»[2] дар биҳишти рӯҳонӣ бувад. Ва аз даруни дил равзане аст ба олами малакут, ки аз он равзан ин маонӣ ошкоро шавад ва дар вай ҳеч шубҳате намонад. Ва касеро, ки он роҳ кушода шавад, вайро яқине равшан ба саодат ва шақовати охират падид ояд, на ба тариқи тақлид ва самоъ; бал ба тариқи басират ва мушоҳидат, бал ҳамчунон ки табиб бишиносад, ки қолабро саодате ва шақовате аст дар ин ҷаҳон, ки онро сиҳҳат ва мараз гӯянд; ва вайро асбобе аст чун дору ва парҳез ва чун бисёр хӯрдан ва парҳез нокардан, ҳамчунин маълум шавад бад-ин мушоҳидат, ки дилро,

---

[1] Дарахте аст, ки дӯзахиён аз он хӯранд.

[2] Омода кардаам барои бандагони некӯкори Хеш он чиро, ки чашме надида ва гӯше нашунида ва бар дили одаме нагузаштааст.

яъне рӯҳро, саодате аст ва шақовате. Ва ибодату маърифат доруи он саодат аст ва ҷаҳлу маъсият заҳри он саодат аст. Ва ин илме аст ба ғоят азиз ва бештари касоне, ки эшонро уламо гӯянд, аз ин ғофил бошанд, балки инро мункир бошанд ва ҷуз фаро биҳишту дӯзахи колбад роҳ набаранд ва дар маърифати охират ҷуз самоъу тақлид ҳеч роҳ нашиносанд. Ва моро андар ин шарҳу таҳқиқи ин бурҳон кутуб аст дароз ба тозӣ ва андар ин китоб чандон гуфта ояд, ки касе, ки зирак бувад ва ботини вай аз олоиши таассуб ва тақлид пок бувад, ин роҳ бозёбад ва кори охират дар дили вай собит ва мӯҳкам шавад, ки имони бештари халқ ба охират заиф ва мутазалзил аст.

## ФАСЛИ (ДУВВУМ)

## [Ҳақиқати марг]

Агар хоҳӣ, ки аз ҳақиқати марг асаре бидонӣ, ки маънии вай чист, бидон, ки одамиро ду рӯҳ аст: яке аз ҷинси рӯҳи ҳайвонот ва мо онро «рӯҳи ҳайвонӣ» ном кунем ва яке аз ҷинси рӯҳи малоика ва мо онро «рӯҳи инсонӣ» ном кунем. Ва ин рӯҳи ҳайвониро манбаъ дил аст, он гӯшт, ки дар ҷониби чап ниҳодааст. Ва вай чун бухоре латиф аст аз ахлоти ботини ҳайвон ва вайро мизоҷе мӯътадил омадааст ва вай аз дил ба воситаи уруқи завориб (рагҳо) ки онро набзу ҳаракат бошад, ба димоғ ва ҷумлаи андомҳо мерасад. Ва ин рӯҳҳаммоли қувваи ҳиссу ҳаракат аст. Ва чун ба димоғ расад, ҳарорати вай кам шавад ва мӯътадил гардад ва чашм аз вай қуввати басар пазирад ва гӯш аз вай қувваи шунидан пазирад ва ҳамчунин ҳама ҳавос. Ва масали вай чун чароғе аст, ки дар хонаи гирд мебарояд, ҳар куҷо мерасад деворҳои хона аз вай равшан мешавад. Пас чунон ки рӯшноии чароғ дар девор пайдо меояд, ба қудрати Эзади таъоло ҳамчунин қуввати биноӣ ва шунавоӣ ва ҷумлаи ҳавос аз ин рӯҳ дар аъзои зоҳир падид меояд. Агар дар баъзе уруқ суддае ва банде афтад, он узв, ки пас аз он бандгоҳ бошад, муаттал (аз кор монда) шавад ва мафлуҷ гардад ва дар вай қуввати ҳис ва ҳаракат набошад ва табиб ҷаҳди он кунад, ки судда бикушояд.

Ва масали ин рӯҳ чун оташи чароғ аст ва масали дил чун фатила ва масали ғизо чун равған: ҳамчунон ки равған аз чароғ бозгирӣ, чароғ бимирад, чун ғизо бозгирӣ мизоҷи мӯътадили ин рӯҳ ботил шавад ва ҳайвон бимирад ва ҳамчунон ки агарчи равған бувад, фатила чун бисёр равған бихӯрад, табоҳ шавад ва низ (дигар) равған напазирад. Ҳамчунин дил ба

рӯзгори дароз чунон шавад, ки қабули ғизо накунад ва ҳамчунон ки чизе бар чароғ занӣ, чароғ фурӯ мирад, агарчи равған ва фатила бар ҷой бувад, чун ҳайвонеро захме азим расад, бимирад.

Ва ин рӯҳ, то мизоҷи вай мӯътадил бувад, чунон ки шарт аст маонии латифро чун қуввати ҳис ва ҳаракат қабул мекунад, аз анвори малоикаи самовӣ ба дастурии Эзади таъоло. Чун он мизоҷ аз вай ботил шавад – ба ғалабати ҳарорат ё бурудат ё ба сабае дигар – шоиста набошад қабули он осорро, чун оинае, ки то рӯи вай рост ва софӣ бошад, суратҳо қабул мекунад, аз ҳар чи сурат дорад, чун дурушт шавад ва зангор бихӯрад, он сурат қабул накунад, на аз он сабаб, ки суратҳо ҳалок шуд ё ғоиб шуд, лекин шоистагии вай қабули онро ботил шуд. Ҳамчунин шоистагии ин бухори латифи мӯътадил, ки онро рӯҳи ҳайвонӣ ном кардем, дар эътидол мизоҷи вай бастааст; чун аз эътидол ботил шавад, қабул накунад ва чун қувватҳои ҳиссу ҳаракат қабул накунад, аъзо аз эътои анвори ӯ маҳрум монад, беҳиссу ҳаракат шавад, гӯянд: «Бимурд».

Маънии марги рӯҳи ҳайвонӣ ин бувад ва фароҳамоварандаи ин асбоб, то ин мизоҷ аз эътидол бияфтад, офаридаест аз офаридаҳои Худой азза ва ҷалла, ки вайро «Малакулмавт» гӯянд ва халқ аз вай ном донанд ва ҳақиқати вай шинохтан дароз аст.

Ин маънии марги ҳайвонот аст. Аммо марги одамӣ бар ваҷҳи дигар аст, чи вайро ин рӯҳи ҳайвонӣҳаст ва рӯҳи дигар аст, ки мо онро «рӯҳи инсонӣ» гӯем ва «дил» ном кардем – дар баъзе аз фусули гузашта – ва вай на аз ҷинси он дигар рӯҳ аст, ки он ҷисме аст чун ҳавои латиф ва чун бухоре пухташуда ва софигашта ва нузҷӯфта. Аммо ин рӯҳи инсонӣҷисм нест, чи қисматпазир нест ва маърифати Ҳақ – азза ва ҷалла – дар вай фуруд ояд: чунон ки Ҳақ азза ва ҷалла қисмат напазирад ва якест, маҳалли маърифати яке ҳам яке бошад, қисмат напазирад. Пас дар ҳеч ҷисми қисматпазир фурӯ наояд, бал дар чизе ягонаи ноқисматпазир фуруд ояд.

Пас, фатила ва оташи чароғ ва нури чароғ, ҳар се тақдир кун (фарзу тасаввур кун): фатила чун қолаби дил ва оташи чароғ мисли рӯҳи ҳайвонӣ; ва нури чароғ мисли рӯҳи инсонӣ аст. Ва чунон ки нури чароғ латифтар аз чароғ бувад ва гӯӣ ба вай ишорат натавон кард[1], рӯҳи инсонӣ латиф аст ба изофат бо рӯҳи ҳайвонӣ ва вай ишоратпазир нест. Ва ин мисол рост бувад, чун аз рӯи латофат назар кунӣ, лекин аз ваҷҳе дигар рост нест, ки нури чароғ табаъи чароғ аст ва фаръи вай ва чун чароғ ботил шавад, вай ботил шавад. Ва рӯҳи инсонӣ табаъи рӯҳи

[1] Мақсуд он аст, ки ҷисм нест, то битавон онро ба ишора нишон дод.

ҳайвонӣ нест, балки асл вай аст ва ба ботил шудани вай ботил нашавад, балки агар мисоли вай хоҳӣ, нуре тақдир кун, ки аз чароғ латифтар бошад ва қавоми чароғ ба вай бувад, на қавоми вай ба чароғ, то ин мисол рост ояд.

Пас, ин рӯҳи ҳайвонӣ, чун маркаб аст рӯҳи инсониро аз ваҷҳе ва аз ваҷҳе чун олате, чун ин рӯҳи ҳайвониро мизоҷ ботил шавад, қолаб бимирад ва рӯҳи инсонӣ бар ҷои хеш бимонад, валекин беолату бемаркаб шавад. Ва марги маркабу табоҳии олат, саворро зоеъ ва маъдум нагардонад, валекин беолат кунад.

Ва ин олат, ки вайро доданд, барои он доданд, то маърифату муҳаббати Ҳақ азза ва ҷалла сайд кунад: агар сайд кардааст, ҳалок шудани олат хайри вай аст, то аз бори вай бираҳад. Ва он ки расул алайҳиссалом гуфт: «Марг тӯҳфа ва ҳадяи мӯъмин аст», он бувад, ки касе дом барои сайд дорад ва бори он ҳамекашад, чун сайд ба даст оварад, ҳалоки дом ғанимати вай бошад ва агар – ва-л-ъиёзу биллоҳ – пеш аз он ки сайд ба даст оварад, ин олат ботил шавад, ҳасрату мусибати онро ниҳоят набошад ва ин аламу ҳасрат аввал азоби қабр бувад, наъузу биллоҳи минҳу.

## ФАСЛИ (САВВУМ)

## [Туии ту на бад-ин қолаб аст]

Пас бидон, ки агар касеро дасту пой мафлуҷ шавад, вай бар ҷои хеш бошад, зеро, ки «вай» на дасту пой аст, ки дасту пои вай олати вай аст. Ва вай мустаъмили он аст. Ва чунон ки ҳақиқати «туии ту» на дасту пой аст, ҳамчунин на пушту шикаму сар аст ва на ин қолаби туст: агар ҳама мафлуҷ шавад, раво бошад, ки бар ҷой бошӣ. Ва маънии марг он аст, ки ҳама тан мафлуҷ шавад, ки маънии мафлуҷии даст он аст, ки тоати ту надорад, ки агар тоат медошт, ба сифате медошт, ки онро «қудрат» гӯянд. Ва он сифати нуре бувад, ки аз чароғи рӯҳи ҳайвонӣ ба вай мерасид. Чун дар уруқ, ки масолики (роҳҳои) он рӯҳ аст, суддае афтод, қудрат аз вай бишуд ва тоат мутааззир шуд. Ҳамчунин ҷумлаи қолаб, ҳама тоати ту, ки медорад, ҳам ба воситаи рӯҳи ҳайвонӣ медорад, пас чун мизоҷи вай табоҳ шавад ва тоат надорад, онро «марг» гӯянд ва ту бар ҷои хеш бошӣ, агарчи тоатпазир бар ҷои хеш нест.

Ва ҳақиқати туии ту ин қолаб чун бошад? Ва агар андеша кунӣ, донӣ, ки ин аҷзои ту на он аҷзост, ки дар кӯдакӣ будааст, ки он ҳама ба бухор

мутаҳаллил (таҳлил рафта, аз байн рафта) шудааст ва аз ғизо бадали он бозомада, пас, қолаб ҳамон нест ва ту ҳамонӣ. Пас, туии ту на бад-ин қолаб аст; қолаб агар табоҳ шавад, гӯ табоҳ шав! Ту ҳамчунон зиндаӣ ба зоти хеш.

Аммо авсофи ту ду қисм аст: яке ба мушорикати қолаб, чун гуруснагиву ташнагӣ ва хоб, ки ин бе меъда ва бе ҷисм рост наёяд, ин ба марг ботил шавад; ва яке он ки қолабро дар он ширкате набувад, чун маърифати Ҳақ таъоло ва ҷамоли ҳазрати Вай ва шодӣ бад-он; ин сифати зоти туст, бо ту бимонад. Ва маънии «ал-боқийоту-с-солиҳот» ин бувад. Ва агар бадали ин, ҷаҳл бувад ба Худои азза ва ҷалла, ин низ сифати зоти ту аст, бимонад; ва он нобиноии рӯҳ бувад ва тухми шақовати ту бувад: «Ва ман кона фӣҳозиҳи аъмо фа ҳува фӣ-л-охирати аъмо ва азаллу сабило»[1].

Пас ба ҳеч ҳол, ту ҳақиқати марг надонӣ, то ин ду рӯҳ бинашиносӣ ва фарқи миёни эшон ва тааллуқ ба якдигар.

## ФАСЛИ (ЧАҲОРУМ)

### [Нигоҳ доштани эътидоли рӯҳи инсонӣ]

Акнун бидон, ки ин рӯҳи ҳайвонӣ аз ин олами суфлист, ки мураккаб аст аз латофати бухори ахлот. Ва ахлот чаҳор аст: хуну балғам ва сафрову савдо. Ва асли ин чаҳор обу оташу хоку ҳавост. Ва ихтилофу эътидоли мизоҷ аз ин тафовути мақодири ҳарорату бурудат ва рутубату юбусат аст. Ва мақсуди санъати тиб он аст, ки эътидоли ин чаҳор табъ дар ин рӯҳ нигоҳ дорад, то бад-он шоиста бошад, ки маркаб ва олати он рӯҳи дигар гардад, ки онро «рӯҳи инсонӣ» гуфтем; ва он аз ин олам нест, балки аз олами улвист ва аз ҷавоҳири малоика аст. Ва ҳубути (фуруд омадани) вай бад-ин олам ғариб аст аз табиати зоти вай. Валекин ин ғурбат барои он аст, то аз ҳудо[2] зоди худ баргирад, чунон ки азза ва ҷалла гуфт: «Қулна-ҳбиту минҳо ҷамиъан. Фа иммо йаътийаннакум миннӣҳудан фа ман табиъа ҳудойа фа ло хавфун ъалайҳим ва ло ҳум йаҳзанун»[3].

Ва он ки Ҳақ азза ва ҷалла гуфт: «Иннӣ холиқун башаран мин тинин, фа изо саввайтуҳу ва нафахту фиҳи мин руҳӣ»[4], ишорат ба ихтилофи ин ду олами рӯҳ аст, ки якеро бо тин (гил) ҳаволат кард ва аз эътидоли

---

[1] Ҳар ки дар ин дунё нобино бошад, дар охират низ нобино ва гумроҳтар аст.

[2] Ҳидоят ва роҳнамоии худой.

[3] Гуфтем: фуруд оед аз он ҷо ҳамаи шумо. Пас, чун биояд бар шумо аз Ман ҳидояте, касоне, ки ҳидояти Маро пайравӣ кунанд, биме надоранд ва андӯҳгин нашаванд.

[4] Ман меофаринам одамиро аз гил, пас чун ӯро рост кардам ва дамидам дар вай аз рӯҳи Худам.

мизоҷи вай бад-ин иборат кард, ки гуфт: «саввайтуҳу» - «вайро рост ва муҳайё бикардам» ва эътидол ин бувад. Он гоҳ гуфт: «ва нафахту фиҳи мин руҳӣ», ин бо Худ изофат карду бас. Ва ин бар мисоли он бувад, ки касе хирқаи карбос сӯхта[1] кунад, то муҳайё шавад қабули оташро, он гоҳ наздики оташ барад ва нафх кунад (дамад), то оташ дар вай афтад.

Ва чунон ки он рӯҳи ҳайвонӣ ва суфлиро эътидоле аст ва табиб асбоби эътидоли он бишиносад, то беморӣ аз вай дафъ кунад ва вайро аз ҳалок нигоҳ дорад, ҳамчунин рӯҳи инсонии улвиро, ки аз ҳақиқати дил аст, эътидоле аст, ки илми ахлоқ ва риёзат, ки аз шариат шиносанд, эътидоли онро нигоҳ дорад ва он сиҳҳати вай бошад, чунон ки пас аз ин дар миёни аркони мусалмонӣ гуфта ояд.

Пас, маълум шуд, ки то касе ҳақиқати арвоҳи одамиро нашиносад, мумкин нест, ки охиратро ба басират бишиносанд, чунон ки мумкин нест, ки Ҳақро азза ва ҷалла бишиносад, то худро нашиносад. Пас шинохтани нафси худ калиди маърифати Ҳақ аст ва калиди маърифати охират аст. Ва асли дин «ал-имону биллоҳи ва-л-йавми-л-охири»[2] аст ва бад-ин сабаб ин маърифатро тақдим кардем.

Аммо як сирр аз асрори авсофи вай ва асл он аст, ки бинагуфтем, ки рухсат нест дар гуфтани он, ки афҳом эҳтимоли он накунад. Ва тамомии маърифати Ҳақ азза ва ҷалла ва маърифати охират, бар он мавқуф аст. Ҷаҳди он кун, то аз худ, ба тариқи муҷоҳида ва талаб бишиносӣ, ки агар аз касе бишунавӣ, тоқати самоъи он надорӣ, ки бисёр кас он сифат дар ҳаққи Ҳақ таъоло бишуниданд ва бовар надоштанд ва инкор карданд ва гуфтанд: «Ин худ мумкин нест». Ва ин на танзеҳ[3] аст, балки таътил аст[4]. Пас, ту тоқати самоъи он дар ҳаққи одамӣ чун дорӣ, балки он сифат дар ҳаққи Ҳақ сареҳ, на дар Қуръон аст ва на дар ахбор, ҳам барои ин сабаб, ки чун бишунаванд инкор кунанд. Ва анбиёро гуфтаанд: «Каллиму-н-носа ъала қадри ъуқулиҳим» – «Бо халқ он гӯед, ки тоқати он доранд». Ва ба баъзе аз анбиё ваҳй омад, ки: «Аз сифоти мо чизе, ки халқ онро фаҳм накунанд, магӯй, ки он гоҳ инкор кунанд ва эшонро зиён дорад, он миқдор гӯед, ки бидонанд».

---

[1] Сӯхта: латта ва кӯҳнапораи нимсӯхтаеро гӯянд, ки барои гирондани оташ ба кор мебаранд – оташгирона. Мақсуд аз ин ҷумла он аст, ки касе қитъаи карбосеро реш-реш ва нимсӯхта кунад, то барои гирондани оташ муҳайё шавад. Имом Ғаззолӣ раҳматуллоҳи алайҳи тасвия ва рост кардани гилро барои қобилияти қабули рӯҳ, чун сӯхта кардани карбос барои қобилияти қабули оташ донистааст.

[2] Гаравидан ба Худо ва рӯзи қиёмат.

[3] Пок ва муназзаҳ донистани Худованд.

[4] Инкори сифоти Худованд кардан.

## ФАСЛИ (ПАНҶУМ)

### [Маънии ҳашру нашр ва баъсу иода]

Аз ин ҷумла бишинохтӣ, ки ҳақиқати ҷони одамӣқоим аст ба зоти хеш бе қолаб; ва андар қавоми зоти хеш ва сифоти хоси хеш мустағнӣ аст аз қолаб. Ва маънии марг на нестии вай аст, балки маънии он инқитоъи тасарруфи вай аст аз қолаб. Ва маънии ҳашру нашр ва баъсу иода на он аст, ки вайро пас аз нестӣ бо вуҷуд[1] оваранд, балки он аст, ки вайро қолаб диҳанд, бад-он маънӣ ки қолаберо муҳайёи қабули тасарруфи вай кунанд як бори дигар, чунон ки дар ибтидо карда буданд ва ин бор осонтар бувад, ки аввал ҳам қолаб мебоист офарид ва ҳам рӯҳ ва ин бор худ рӯҳ бар ҷои хеш аст – аъне рӯҳи инсонӣ – ва аҷзои қолаб низ бар ҷои хеш аст ва ҷамъи он осонтар аз ихтироъи он – аз он ҷо, ки назари мост; ва аз он ҷо ки ҳақиқат аст, сифати инсониро ба феъли илоҳӣ роҳ нест, ки он ҷо ки сифати душворӣ набошад, осонӣҳам нест.

Ва шарти иодат он нест, ки ҳам он қолаб, ки доштааст, бо вай диҳанд, ки қолаб маркаб аст ва агарчи асб бадал афтад, савор ҳамон бошад. Ва аз кӯдакӣ то пирии худ бадал афтода бошад аҷзои вай бо аҷзои ғизоии дигар ва вай ҳамон бувад. Пас, касоне, ки ин шарт карданд, то бар эшон ишколҳо хост ва аз он ҷавобҳои заиф доданд, аз он такаллуф мустағнӣ буданд, ки эшонро гуфтанд, ки: «мардуме мардуме бихӯрад, ҳамон аҷзо аҷзои ин дигар шавад, аз ин ду бо кадом диҳанд? Ва агар узве аз вай бибуранд ва он гоҳ тоате кунад, чун савоб ёбад, ин узви бурида ҳам бо вай бошад ё на? Агар бо вай набошад, дар биҳишт бе чашму бе даст ва бе по чӣ гуна бувад? Ва агар бо вай бошад, он аъзоро дар ин олам анбозе набувад дар тоату амал, дар савоб чи гуна анбоз бувад?» Ва аз ин ҷинс турраҳот (суханони беҳуда ва ҳарза) гӯянд ва ҷавоб таклиф кунанд. Ва бад-ин ҳама ҳоҷат нест, чун ҳақиқат иодат нест, ки ба ҳама қолаб ҳоҷат нест ва ин ишкол аз он хост, ки пиндоштанд, ки туии ту ва ҳақиқати ту қолаби туст, чун он биъайниҳи бар ҷой набошад, он на ту бошӣ, бад-ин сабаб дар ишкол афтад ва асли ин сухан ба халал (ботил) аст.

## ФАСЛИ (ШАШУМ)

### [Мушоҳидаи биҳишту дӯзах дар ин дунё]

---

[1] Бо вуҷуд – тарзи истеъмоли қадимии «ба вуҷуд мебошад» ва дар аксари мавориди ин китоб «ба» истеъмол шуда.

Ҳамоно ки гӯӣ[1]: мазҳаби машҳур миёни фуқаҳо ва мутакаллимон он аст, ки ҷони одамӣ ба марг маъдум шавад, он гоҳ вайро бо вуҷуд бозоранд ва ин мухолифи он аст.

Бидон, ки ҳар ки аз паси сухани дигарон шавад, нобино бошад. Ва ин касе гӯяд, ки на аз аҳли тақлид бошад ва на аз аҳли басират; ки агар касе аз аҳли басират будӣ, бидонистӣ, ки марги қолаб ҳақиқати одамиро нест накунад ва агар аз аҳли тақлид – будӣ, аз Қуръону ахбор бишинохтӣ, ки рӯҳи одамӣ пас аз марг ба ҷои хеш бувад, ки арвоҳ пас аз марг ду қисм аст: арвоҳи ашқиё ва арвоҳи суадо. Аммо дар арвоҳи суадо Қуръони маҷид мефармояд: «Ва *ло таҳсаббана-л-лазина қутилу фӣ сабилиллоҳи амвотан, бал аҳйоун ъинда Раббиҳим йурзақуна. Фариҳина би мо отоҳумуллоҳу мин фазлиҳи*» Мефармояд: «Мапиндоред, ки касоне, ки дар роҳи Ҳақ кушта шуданд, эшон мурдаанд, балки зиндаанд ва шодмонанд, ба хилъатҳо, ки аз ҳазрати Рубубият ёфтаанд; ва бардавом аз Он ҳазрат рӯзии хеш меситонанд». Аммо дар ҳаққи ашқиёи кофирони Бадр[2], чун расул – саллаллоҳу алайҳи ва саллам ва асҳоб эшонро бикуштанд, якяк эшонро овоз медод ва нидо мекард – ва эшон кушта – ва мегуфт: «Ё фалон, ё фалон! Ваъдаҳо ки аз Ҳақ таъоло ёфта будам, дар қаҳри душманони Вай, ҳамаро ҳақ ёфтам ва Ҳақ таъоло таҳқиқ кард он ваъдаҳо, ки шуморо дода буд ба уқубат, пас аз марг ҳақ ёфтанд ё на!».

Бо вай гуфтанд: «Эшон муште мурдоранд, бо эшон чаро сухан мегӯӣ?» Гуфт саллаллоҳу алайҳи ва саллам: « Бад-он Худой, ки нафси Муҳаммад ба дасти қудрати Вай аст, ки эшон ин суханро шунавотаранд аз шумо, валекин аз ҷавоб оҷизанд». Ва ҳар ки тафаҳҳус кунад аз ахбор, ки дар дар ҳаққи мурдагон омадааст ва огоҳ будани эшон аз аҳли мотаму зиёрат; ва он чи дар ин олам равад, ба қатъ донад, ки нестии эшон дар шаръ наёмадааст, балки он омадааст, ки сифат бигардад ва манзил бигардад (тағйир кунад, иваз шавад) ва гӯр, ё ғоре аст аз ғорҳои дӯзах, ё равзае аз равзаҳои биҳишт.

Пас, ба ҳақиқат бидон, ки ба марг ҳеч чиз аз зоти ту ва аз хавоси сифоти ту ботил нашавад, лекин ҳавосу ҳаракот ва тахйилоти ту, ки он ба воситаи димоғ аст ва ба васоити аъзо, ботил шавад ва ту он ҷо бимонӣ фарду муҷаррад, ҳамчунон ки аз ин ҷо бирафтаӣ. Ва бад-он ки асб бимирад, агар савор ҷавлоҳ бувад, фақеҳ нагардад ва агар нобино бувад, бино нагардад, балки пиёда гардаду бас. Ва қолаб маркаб аст – чун асб –

---

[1] Ҳамоно ки гӯӣ – ба ҷои «ин қулта»-и арабӣ аст, ки собиқан зиёд истеъмол мешуда.

[2] Яке аз ҷангҳои ҳазрати пайғамбар саллаллоҳи ъалайҳи ва олиҳи ва саллам.

ва савор туӣ.

Ва бад-ин сабаб аст, ки касоне, ки аз худ ва аз маҳсусот ғоиб шаванд ва ба худ фурӯ шаванд ва ба зикри Худои таъоло мустағрақ шаванд, чунон ки бидоятро тасаввуф аст, аҳволи охират эшонро ба завқ мушоҳида бибошад, ки он рӯҳи ҳайвонии эшон агарчи аз эътидоли мизоҷ барнагардида бошад, лекин тосида шуда бошад ва чун хадаре[1] дар вай падид омада бошад, то аз ҳақиқати зот эшонро ба худ ҳеч машғул надорад, пас, ҳоли эшон ба ҳоли мурда наздик бошад. Пас, он чи дигаронро ба марг макшуф хоҳад шуд, эшонро ин ҷо макшуф шавад. Он гаҳ чун бо хештан оянд ва бо олами маҳсусот афтанд, бештар он бошад, ки аз он чизе бар ёди вай бинамонда бошад, валекин асаре аз он бо вай бимонда бошад. Агар ҳақиқати биҳишт бо вай намуда бошанд, равҳу (осоиш, шодӣ) роҳат ва нишоту шодии он бо вай бошад; ва агар дӯзах бар вай арз карда бошанд, кӯфтагиву хастагии он бо вай бошад ва агар чизе аз он дар зикри (ёд, хотир) вай бимонда бошад, аз он хабар боз диҳад; ва агар хизонаи хаёл он чизро муҳокоте (тақлид) карда бошад, бар мисоле бошад, ки он мисол беҳтар дар ҳифз бимонда бошад ва он хабар боз диҳад. Чунон ки расул алайҳиссалом дар намоз даст фарохту гуфт: «Хӯшае аз ангури биҳишт бар ман арза карданд, хостам, ки бад-ин ҷаҳон оварам»; ва гумон мабар, ки ҳақиқате, ки хӯшаи ангур муҳокоти он карда бошад, бад-ин ҷаҳон тавон овардан; балки ин худ муҳол бошад ва агар мумкин будӣ, биёвардӣ, валекин вайро кашф афтода буд ба мушоҳида. Ва ҳақиқати истиҳолати (муҳол будани) ин шинохтан дароз аст ва туро талаб кардани ин ҳоҷат нест.

Ва тафовути мақомоти уламо чунин бувад, ки якеро ҳамагӣ он гирад, то бидонад, ки он хӯшаи ангур аз биҳишт чӣ буд ва чаро буд, ки вай бидид ва дигарон надиданд. Ва дигаронро насиб аз ин воқеа, беш аз он набуд, ки вай даст биҷунбонид:[2] «Ал-фиълу-л-қалилу ло йубтилу-с-салота» – «кирдори андак ботил накунад намозро». Ва андар тафсили ин назар дароз кунад ва пиндорад, ки илми аввалину охирини худ ин аст. Ва ҳар ки ин бидонист ва бад-он қаноат накард ва бад-он дигар машғул шуд, вай худ муаттал аст ва аз илми шариат муъриз (дурикунанда). Ва мақсуд он аст, ки гумон мабарӣ, ки расул алайҳиссалом аз биҳишт хабар боздод, ба тақлиду ба самоъ аз Ҷабраил, чунон ки ту маънии самоъ донӣ аз Ҷабраил, ки он маънӣ низ ҳамчун дигар корҳо шинохтаӣ! Лекин расул

[1] Сустиву беҳаракатӣ ва бехудӣ; хоб рафтани дасту по.

[2] Мақсуд ин аст, ки дигарон аз ин амали ҳазрати пайғамбар натиҷа гирифтанд, ки ҳаракат додани даст намозро ботил нахоҳад кард.

алайҳиссалом, биҳиштро бидид ва биҳиштро ба ҳақиқат дар ин олам натавон дид, балки вай бад-он олам шуд ва аз ин олам ғоиб шуд ва ин як навъ аз меъроҷи вай бувад. Лекин ғоиб шудан бар ду ваҷҳ аст: яке ба мурдани рӯҳи ҳайвонӣ ва дигар ба тосидани рӯҳи ҳайвонӣ. Аммо дар ин олам биҳиштро натавон дид. Чунон ки ҳафт осмону ҳафт замин дар пӯсти пистае нагунҷад, заррае аз биҳишт дар ин ҷаҳон нагунҷад, бал чунон ки ҳоссаи самъ маъзул аст аз он ки сурати осмону замин дар вай падид ояд, чунон ки дар чашм, ҳама ҳавоси инҷаҳонӣ аз ҳама лаззоти биҳишт маъзул аст ва ҳавоси онҷаҳонӣ худ дигар аст.

## ФАСЛИ (ҲАФТУМ)

### [Маънии азоби қабр]

Акнун вақти он аст, ки маънии «азобу-л-қабр» бишиносӣ ва бидонӣ, ки азобу-л-қабр ҳам ду қисм аст: рӯҳонӣ ва ҷисмонӣ. Аммо ҷисмонӣҳама касе бишиносад ва рӯҳонӣ нашиносанд, илло касе, ки худро бишинохта бошад ва ҳақиқати рӯҳ вай бидониста, ки вай қоим аст ба зоти хеш ва аз қолаб мустағнӣ аст дар қавоми хеш ва пас аз марг вай боқӣ аст, ки марг вайро нест нагардонад, чашму даст ва пою гӯш ва ҷумлаи ҳавос аз вай марг бозситонад. Ва чун ҳавос аз вай бозситад, зану фарзанд ва молу зиёъ (мулк, дороӣ) ва сарой ва бандаву сутур ва хешу пайванд, балки осмону замин ва ҳар чи онро ба ҳавос метавон ёфт, аз вай бозситад. Агар ин чизҳо маъшуқ буд ва ҳамагии хеш бад-он дода буд, дар азоби фироқ бимонад, ба зарурат; ва агар аз ҳама фориғ буд ва ин ҷо ҳеч маъшуқ надошт, балки орзуманди марг буд, ба роҳат афтод; ва агар дӯстии Худои таъоло ёфта буд ва унс ба зикри Вай ҳосил карда ва ҳамагии хеш бад-Ӯ дода буд ва асбоби дунё он бар вай мунағғас (мукаддар, зоеъ) ва шӯлида (парешон) медошт, чун бимурд, ба маъшуқ расид ва музоҳиму мушаввиш (асбоби ташвишу парешонӣ) аз миён бархост ва ба саодат расид.

Акнун андеша кун, то мумкин шавад, ки касе худро бидонад ва бишиносад, ки вай боқӣ хоҳад буд, ки ҳама мурод ва маъшуқи вай дар дунёст ва он гоҳ дар шак бошад, ки чун аз дунё бишуд, дар ранҷу азоб хоҳад буд – дар фироқи маҳбуботи хеш – чунон ки расул алайҳиссалом гуфт: «Аҳбиб мо аҳбабта фа иннака муфориқуҳу»[1]. Ва ё чун бидонад, ки маҳбуби вай ҳама Ҳақ таъоло аст ва дунёро ва ҳар чи дар вай аст, душман дорад, илло он миқдор, ки зоди вай аст, дар шак тавонад буд, ки чун аз

[1] Ҳар чиро мехоҳӣ, дӯст бидор, ҳароина бояд аз он дурӣ гузинӣ.

дунё биравад, аз ранҷ бираҳад ва ба роҳат афтад. Пас, ҳар ки ин шиносад, вайро дар азобу-л-қабр ҳеч шак намонад, ки ҳаст ва муттақиёнро нест, балки дунёдоронрост ва касоне, ки ҳамагии хеш ба дунё додаанд ва бад-ин маънӣ ин хабар маълум шавад, ки: «Ад-дунйо сиҷну–л-муъмини ва ҷаннату-л-кофири»[1].

## ФАСЛИ (ҲАШТУМ)

### [Ҳақиқат ва дараҷоти азоби қабр]

Чунон ки асли азобу-л-қабр бишинохтӣ, ки сабаби вай дӯстии дунёст, бидон, ки ин азоб мутафовит аст: баъзеро беш бувад ва баъзеро кам бувад, бар қадри он, ки шаҳвати дунё бошад. Пас, азоби он, ки дар ҳама дунё бештар аз як чиз надорад, ки дил дар он бастааст, на чунон бошад, ки азоби касе, ки зиёъу асбоб ва бандаву сутур ва ҷоҳу ҳишмату ҳама неъматҳои дунё дорад ва дил дар ҳама баста бошад. Балки агар дар ин ҷаҳон касеро хабар оваранд, ки асбе аз они вай бурданд, азобу ранҷ бар дили вай камтар аз он бошад, ки гӯянд: даҳ асб бурданд; ва агар ҳама моли вай биситонӣ, ранҷ бештар аз он бувад, ки як ним ва камтар аз он бувад, ки бо мол ба ҳам зану фарзандро ба ғорат баранд ва аз вилоят маъзул кунанд ва вайро танҳо бигузоранд. Ва марг он аст, ки молу зану фарзанду ҳар чи дар дунёст, ҳамаро ғорат кунад ва вайро танҳо бигузорад; ва маънии марг ин бувад.

Пас уқубат ва роҳати ҳар касе бар қадри гусастагӣ ва бастагии вай ба дунё бувад. Ва он ки асбоби дунё вайро аз ҳама ҷиҳате мусоидат кунад ва ҳамагии худ ба вай диҳад, чунон ки Ҳақ таъоло гуфт: «Золика би аннаҳуму-стаҳаббу-л-ҳайота-д-дунйо ъала-л-охирати»[2], азоби вай сахт азим бувад ва иборат аз он чунин омад, ки расул алайҳиссалом гуфт: «Донӣ, ки дар чӣ маънӣ фуруд омад ин оят: «Фа инна лаҳу маъишатан занкан»[3]. Гуфтанд, ки «Худой азза ва ҷалла ва расул алайҳиссалом беҳтар донад». Гуфт: «Азоби кофир дар гӯр аст, ки наваду нӯҳ аждарҳо ба вай мусаллат кунанд. Донӣ, ки аждарҳо чӣ бувад? Наваду нӯҳ мор бувад, ҳар мореро нӯҳ сар! Ва вайро мегазанд ва мелесанд ва дар вай медаманд, то он рӯз, ки вайро ҳашр кунанд». Ва аҳли басират ин аждарҳоро ба чашми

---

[1] Дунё зиндони мӯъмин аст ва фирдавси кофир.

[2] Ин бар он аст, ки эшон ин ҷаҳон баргузиданд бар он ҷаҳон.

[3] Пас барои ӯст рӯзии тангӣ. Ҳамон тавр ки дар ин ҷо низ мушоҳида мешавад, мақсуд аз «маишати занк»-ро азоби қабр донистаанд.

басират бидидаанд ва аҳмақони бебасират гӯянд, ки мо дар гӯри вай нигоҳ кардем, аз ин ҳеч намебинем ва агар будӣ – чашми мо дуруст аст – мо низ бидидеме. Ин аҳмақ бояд ки бидонад, ки ин аждарҳо дар зоти рӯҳи мурда аст ва аз ботини ҷони вай берун нест, то дигаре бибинад, балки ин аждарҳо дар даруни вай буд – пеш аз марг – ва вай ғофил буд аз он ва намедонист. Ва бояд бидонад, ки ин аждарҳо мураккаб аст аз нафси сифоти вай ва адади сарҳои вай ба қадри адади он шохҳои ахлоқи мазмуми вай аст ва асли тинати он аждарҳо аз ҳубби дунёст; ва он гоҳ сарҳо аз вай муншаиб мешавад ба адади он ахлоқи бад, ки аз дӯстии дунё муншаиб шавад, чун: ҳиқду ҳасад ва кибру шараҳ ва макру хидоъ ва адовату дӯстии ҷоҳу ҳишмат ва ғайри он. Ва асли он аждарҳо ва бисёрии сарҳои вай ба нури басират метавон шинохт; аммо миқдори адади он ба нури нубувват тавон шинохт, ки бар қадри адади ахлоқи мазмум муҳит аст ва моро адади ахлоқ маълум нест. Пас, ин аждарҳо, андар миёни ҷони кофир мутамаккин аст ва пӯшида, на ба сабаби он ки ҷоҳил аст ба Худой ва ба расулу бас, бал ба сабаби он ки ҳамагии хеш ба дунё додааст, чунон ки Ҳақ таъоло гуфт: «Золика би аннаҳуму-стаҳаббу-л-ҳайота-д-дунйо ъала-л-охирати» ва гуфт: «Азҳабтум таййиботикум фӣҳайотикуму-д-дунйо ва-стамтаътум биҳо»[1].

Ва агар чунон будӣ, ки ин аждарҳо беруни вай будӣ, чунон ки мардумон пиндоранд, осонтар будӣ, зеро ки будӣ, ки як соат даст аз вай бидоштӣ, лекин чун мутамаккин аст дар миёни ҷони вай, ки он худ аз айни сифоти вай аст, аз вай чӣ гуна бигурезад?

Ва чунон ки касе канизаке бифурӯшад ва он гоҳ ошиқ ояд, он аждарҳо, ки дар миён ҷони вай ҳамегазад, ҳам ишқи вай аст, ки дар дили вай пӯшида буд ва намедонист, то кунун, ки фаро захм афтод. Ҳамчунин ин наваду нӯҳ аждарҳо дар даруни вай буд, пеш аз марг ва вайро хабар набуд, то акнун, ки захми вай падид омад. Ва чунон ки айни ишқ сабаби роҳати вай буд, то бо маъшуқ ба ҳам буд, ҳамон сабаби ранҷ гашт ба вақти фироқ, ки агар ишқ набудӣ, дар фироқ ранҷ набудӣ. Ҳамчунин ҳубби дунё ва ишқи вай, ки сабаби роҳат аст, ҳамон сабаби азоб шавад: ишқи ҷоҳ дили вайро мегазад чун аждарҳое ва ишқи мол чун море ва ишқи сарою хона чун каждуме; ва ҳам бар ин қиёс медон.

Ва чунон ки ошиқи канизак, ки дар фироқ хоҳад хештанро дар обу оташ афканад ва хоҳад, ки вайро каждуме даргазад, то аз он дард бираҳад, ҳамчунин он, ки вайро дар гӯр азоб хоҳад буд, хоҳад, ки бадали он ранҷ каждуму мор будӣ, ки дар ин ҷаҳон мардумон донанд, ки ин захм бар тан

---

[1] Бурдед хушиҳои худро дар зиндагонии дунёи худатон ва аз он баҳраманд шудед.

кунад ва аз берун кунад; ва он захм бар миёни ҷон кунад ва аз дарун кунад ва ҳеч чашми зоҳир вайро набинад.

Пас, ба ҳақиқат ҳар кас сабаби азоби хеш бо худ мебарад, аз ин ҷо ва он дар андаруни эшон аст ва барои ин гуфт Мустафо салавотуллоҳи алайҳи: «Иннамо ҳийа аъмолукум турадду илайкум». Гуфт: «Ин уқубат беш аз он нест, ки ҳам аз они шумо фаро пеши шумо ниҳад». Ва барои ин гуфт азза ва ҷалла: «Агар шуморо илми яқин астӣ, худ дӯзахро мебинӣ». «Калло лав таъламуна ъилма-л-йақини. Ла таравунна-л-ҷаҳими. Сумма латаравуннаҳо ъайна-л-йақини». Ва барои ин гуфт: «Ва инна ҷаҳаннама ла муҳитатун би-л-кофирина» – «дӯзах бо эшон муҳит аст ва бо эшон ба ҳам аст»; ва нагуфт: «Муҳит хоҳанд буд».

## ФАСЛИ (НӮҲУМ)

### [Аждарҳои гӯрро ба чашми сар натавон дид]

Ҳамоно ки гӯӣ: аз зоҳири шаръ маълум аст, ки ин аждарҳо бибинанд ба чашми сар, он аждарҳо, ки дар миёни ҷон аст, диданӣ нест! Бидон, ки ин аждарҳо диданӣ аст, валекин ҳам мурда бинад ва касоне, ки дар ин олам бошанд, набинанд, ки чизеро, ки аз он олам бошад, ба чашми ин олам натавон дид. Ва ин аждарҳо мурдаро мутамассил[1], то ҳамчунон мебинад, ки дар ин ҷаҳон мебинад. Валекин ту набинӣ, чунон ки хуфта бисёр бинад, ки вайро мор мегазад ва он ки дар бари вай нишаста бошад, набинад. Ва он мор хуфтаро мавҷуд аст ва ранҷ вайро ҳосил ва дар ҳаққи бедор маъдум аст. Ва аз он ки бедор вайро намебинад, аз ранҷи вай ҳеч чиз камтар нашавад.

Ва чун хуфта ба хоб бинад, ки мор вайро мегазад, он захми душмане аст, ки бар вай зафар хоҳад ёфт. Ва он ранҷи рӯҳонӣ бувад ва бар дил бошад, валекин мисоли он чун аз ин олам ба орият хоҳанд, море бошад; ва бошад ки чун он душман бар вай зафар ёбад, гӯяд: «Таъбири хоби хеш бидидам». Пас гӯяд: «Кошки маро мор бигазидӣ ва ин душман бар ман коми хеш наровндӣ», ки ин азоб бар дили вай аз он чи ки бар тан бошад ва аз мор азимтар бувад. Пас агар гӯӣ, ки ин мор маъдум аст ва он чи вайро мегазад хаёле аст! Бидон, ки ин ғалате азим аст, балки он мор мавҷуд аст.

Ва маънии мавҷуд «ёфта» бувад ва маънии маъдум «ноёфта» бувад. Ва ҳар чи ёфтаи ту шуд дар хоб ва ту онро мебинӣ, он мавҷуд аст, дар ҳаққи ту, агарчи ҳеч каси дигар онро натавонад дид. Ва ҳар чи ту онро

[1] Барои мурда қобили эҳсос ва қобили тасаввур аст.

намебинӣ, ноёфта ва номавҷуди туст, агарчи ҳама халқ онро мебинанд. Ва чун азоб ва сабаби азоб ҳар ду мурда ва хуфтаро ёфтааст, аз он ки дигаре набинад, дар он чи нуқсон ояд?

Аммо ин ҳаст, ки хуфта зуд бедор шавад ва аз он бираҳад. Пас, онро хаёле ном кунанд. Аммо мурда дар он бимонад, ки маргро охир нест, пас бо ӯ бимонад ва ҳамчун маҳсусоти ин олам бошад дар сабот.

Ва дар Қуръон ва дар шариат нест, ки он мору каждум ва аждарҳо, ки дар гӯр бошад, бад-ин чашми зоҳир умуми халқ битавонад дид, то дар олами шаҳодат бошанд. Аммо агар касе аз ин олам дур шавад, бад-он ки бихусбад ва ҳоли ин мурда вайро кашф кунанд вайро дар миёни мору каждум бинад. Ва анбиё ва авлиё низ дар бедорӣ бибинанд, ки он чи дигаронро дар хоб бошад, эшонро дар бедорӣ бошад ва олами маҳсусот эшонро аз мушоҳидаи корҳои он ҷаҳон ҳиҷоб накунад.

Пас ин итноб (дароз кардани сухан) бар он меравад, ки гурӯҳе аз аҳмақон, бад-он миқдор, ки дар гӯр нигаранд ва чизе набинанд – бад-ин чашми зоҳир – азобу-л-қабрро инкор кунанд ва ин аз он аст, ки роҳи фаро кори он ҷаҳон надонанд.

## ФАСЛИ (ДАҲУМ)

### [Азоби қабр барои ҳама нест]

Ҳамоно ки гӯӣ: агар азобу-л-қабр аз ҷиҳати алоқаи дил аст ба ин олам, ҳеч кас аз ин холӣ набошад, ки зану фарзанд ва молу ҷоҳро дӯст дорад. Пас ҳамаро азобу–л-қабр хоҳад буд ва ҳеч кас аз ин нараҳад. Ҷавоб он аст, ки на чунин аст, ки касоне бошанд, ки аз дунё сер шуда бошанд ва эшонро дар дунё ҳеч масарратгоҳ ва ҳеч осоишҷой намонда бошад ва орзуманди марг бошанд. Ва бисёре аз мусалмонон, ки дарвеш бошанд, чунин бошанд. Он қавм, ки тавонгар бошанд, низ бар ду гурӯҳ мебошанд: гурӯҳе боз он ки (бо он ки) ин асбобро дӯст доранд, Худойро азза ва ҷалла низ дӯст доранд, эшонро низ азобе набувад. Ва мисоли эшон чун касе бувад, ки сарое дорад ва шаҳре дорад, ки онро дӯст дорад, валекин риёсат ва салтанату кӯшку боғ аз он дӯсттар дорад; чун вайро маншури (фармони) султон ба риёсати шаҳре дигар расад, вайро берун шудан аз он ватан ҳеч ранҷ набошад, ки дӯстии хонаву сарою шаҳр дар он дӯстии риёсат, ки ғолибтар аст, ночиз гардад ва нопайдо шавад ва ҳеч асар бинамонад. Пас анбиё ва авлиё ва порсоёни мусалмонон агарчи дили эшонро ба зану фарзанд ва шаҳру ватан илтифоте бошад, чун дӯстии

Худо пайдо ояд ва лаззати унс ба Вай пайвандад, он ҳама ночиз гардад ва ин лаззат ба марг пайдо ояд, пас эшон аз ин эмин бошанд. Аммо касоне, ки шаҳавоти дунёро дӯсттар доранд, аз ин азоб нараҳанд – ва бештар ин бошанд; ва барои ин гуфт Эзад азза ва ало: «Ва ин минкум илло воридуҳо кона ъало Раббика ҳатман мақзиййо. Сумма нунаҷҷӣ-л-лазина-ттақу ва назару-з-золимина фиҳо ҷисиййо»[1]. Ин қавмро муддате азоб кунанд, пас чун аҳди эшон аз дунё дароз шавад, фаромӯш кунанд лаззати дунёро ва асли дӯстии Худои таъоло, ки дар дил буда бошад, боз падидор омадан истад. Ва масали вай чун касе бувад, ки вай сароеро дӯсттар дорад аз сарои дигар, ё шаҳреро аз шаҳре, ё занеро аз зани дигар, валекин он дигарро низ дӯст дорад; чун вайро аз дӯсттарин дур кунанд ва бад-он дигар уфтад, муддате дар фироқи он ранҷур бошад, он гоҳ онро фаромӯш кунад ва хӯй фаро он дигар кунад ва асли он дӯстӣ, ки дар дил будааст, ба муддати дароз подидор ояд.

Аммо он касе, ки Худои таъолоро аслан дӯст надорад вай андар он азоб бимонад, ки дӯстии вай ҳама боз он буд, ки аз вай бозситаданд, ба чӣ салват (тасаллӣ) аз он халос ёбад; ва яке аз асбоби он ки азоби кофир мухаллад (абадӣ) аст, ин аст.

Ва бидон, ки ҳар касе даъво мекунад, ки ман Худойро азза ва ҷалла дӯст дорам, ё аз дунё дӯсттар дорам – ва ин мазҳаби ҳама ҷаҳон аст ба забон – валекин инро маҳаке (санги тиллоозмоӣ) ва меъёре (асбоби санҷиши миқдори зари холис) ҳаст, ки бад-он бишиносанд; ва ин он бувад, ки ҳар ки нафсу шаҳват вайро чизе фармояд ва шаръи Худой хилофи он фармояд, агар дили худро ба фармони Худой моилтар бинад, худ Вайро дӯст медорад. Чунон ки касе, ки ду касро дӯст дорад ва якеро дӯсттар дорад, чун миёни эшон хилоф афтад, худро ба ҷониби дӯсттар моилтар бинад ва худро бад-ин бишиносад, ки вайро дӯст медорад. Ва чун чунин набувад, гуфт ба забон ҳеч суд надорад, ки он гуфт дурӯғ бувад.

Ва барои ин гуфт расул алайҳиссалом, ки: «Ҳамеша гӯяндагони «ло илоҳа иллаллоҳу» худро аз азоби Худой азза ва ҷалла ҳимоят мекунанд, то он гоҳ ки сафқаи (муомилаи) дунё бар сафқаи дин ихтиёр кунанд. Чун ин бикунанд, Худой азза ва ҷалла эшонро гӯяд: «Дурӯғ мегӯед, ки гуфт: «Ло илоҳа иллаллоҳу» боз ин муомилат дурӯғ бувад».

Пас, аз ин ҷумлат бишинохтӣ, ки аҳли басират ба мушоҳидати ботин

[1] Ва нест аз шумо касе, магар вориди он (дӯзах) шавад. Ин корест, ки ҳатман ба иродаи Парвардигори ту анҷом мешавад. Пас аз он раҳоӣ бахшем касонеро, ки парҳезкоранд ва ситамгаронро ба зону даромада дар он мегузорем.

бинанд, ки аз азобу-л-қабр кӣ хоҳад раст ва бидонанд, ки бештари халқнахоҳанд раст, валекин дар муддат ва дар шиддат тафовути бисёр аст, чунон ки дар алоқати эшон бо дунё тафовути бисёр аст.

## ФАСЛИ (ЁЗДАҲУМ)

### [Роҳи озмоиши эминӣ аз азоби қабр]

Ҳамоно ки гурӯҳе аз аҳмақон ва мағруорон гӯянд, ки: «Агар азобу-л-қабр бошад, мо аз ин эминем, ки моро ҳеч алоқате нест ва ҳастиву нестии он наздики мо яке аст». Ва ин даъвии муҳол бошад ва то наёзмояд, бинадонад. Агар чунон аст, ки ҳар чи вайро ҳаст, ҷумла дузд бибарад; ва ҳар қабул, ки вайро ҳаст, ба дигаре шавад, аз ақрони вай; ва ҳар мурид, ки вайро бошад, аз вай бигардад ва вайро мазаммат кунад, аз он дар дили вай ҳеч асаре накунад ва ҳамчунон бошад, ки моли дигаре бидузданд ва қабули дигаре ботил шавад, он гоҳ ин даъвии вай рост бувад. Ва бошад ки гӯяд, ки ман бар ин сифатам; ва мағрур бувад, то бинадузданд ва аз вай барнагарданд, бинадонад. Пас бояд, ки мол аз хештан ҷудо кунад ва аз қабул бигурезад ва худро биёзмояд, он гоҳ эътимод кунад, ки бисёр кас бувад ки пиндошт, ки вай бо зану канизак ҳеч алоқате надорад, чун талоқ дод ва бифурӯхт, оташи ишқ, ки дар дили вай пӯшида буд, падидор омад ва девонаву сӯхта гашт.

Пас, ҳар ки хоҳад, ки аз азобу-л-қабр раста бошад, бояд ки вайро бо дунё ҳеч алоқате набувад, илло ба зарурат – чунон ки касеро ба таҳоратҷой ҳоҷат бувад, вайро дӯст дорад – ба зарурат ва бихоҳад, ки аз он бираҳад; пас, бояд ки ҳирси вай ба таом ба меъда расонидан ҳамчунон бувад, ки бар фориғ кардани меъда аз таом, ки ҳар ду зарурат аст; ва ҳама корҳои бигар ҳамчунин. Пас, агар дил аз ин алоқа холӣ натавонад кард, бояд ки бо мувозибат бар ибодат ва бар зикри Худои таъоло унси зикр бар дили хеш ғолиб гардонад, чунон ки ғолибтар шавад ин дӯстӣ бар дӯстии дунё. Ва аз хештан ҳуҷҷату бурҳон мехоҳад бар ин маънӣ, ба мутобиати шариат ва тақдими фармони Ҳақ бар ҳавои хеш, агар нафси вай вайро итоат дорад, бар ин маънӣ худ эътимод кунад, ки аз азобу-л-қабр раст; ва агар на чунин бувад, тан ба азобу-л-қабр биниҳад, магар ки афви Эзад даррасад ва ӯро дарёбад.

## ФАСЛИ (ДУВОЗДАҲУМ)

## [Се ҷинси оташи дӯзахи рӯҳонӣ]

Вақти он аст, ки дӯзахи рӯҳонӣ шарҳ кунем; ва ба рӯҳонӣ он хоҳем, ки рӯҳро бошад хос ва тан дар миён набувад; ва «Норуллоҳи-л-муқадату-л-латӣ taтталиъу ъала-л-афъидати»[1] ин бошад ва оташе аст, ки истилои вай бар дил бувад. Ва он оташ, ки дар тан овезад, онро ҷисмонӣ гӯянд.

Пас, бидон, ки дар дӯзахи рӯҳонӣ се ҷинс оташ бувад: яке оташи фироқи шаҳавоти дунёвӣ ва дуввум оташи ташвир (шармандагӣ) ва хиҷлати расвоиҳо ва саввум оташи маҳрум мондан аз ҷамоли ҳазрати Илоҳият ва навмед гаштан аз вай. Ва ин ҳар се оташро кор бо ҷону дил бошад, на бо тан. Ва лобуд аст шарҳи сабаби ин ҳар се оташ, ки аз ин ҷо бо хештан чи гуна баранд ва маънии вай ба мисоле, ки аз ин олам ба ория хоҳем намудан, маълум шавад.

Аммо сифати аввал оташи фироқи шаҳавоти дунёст. Ва сабаби ин дар азобу-л-қабр гуфта омад, ки ишқу боист[2] биҳишти дил аст ва дӯзахи дил: биҳишт аст, то бо маъшуқ бувад ва дӯзах аст, чун бе маъшуқ бувад. Пас, ошиқи дунё бо дунё дар биҳишт аст: «Фа-д-дунйо ҷаннату-л-кофири»[3]. Ва дар охират дар дӯзах аст, ки маъшуқи вайро аз вай бозситаданд. Пас, як чиз ҳам сабаби лаззат аст ва ҳам сабаби ранҷ, валекин дар ду ҳоли мухталиф.

Ва мисоли ин оташ дар дунё он бувад, масалан, ки подшоҳе бувад, ки ҳама рӯи замин дар тоату фармони вай бувад ва ҳамеша ба таматтӯъи некӯрӯён машғул бувад аз канизакону ғуломону занон; ва ҳамеша дар тамошои боғҳо ва кӯшкҳои зебо. Пас, ногоҳ душмане биёяд ва вайро бигирад ва ба бандагӣ гирад ва дар пеши аҳли мамлакат вайро сагбонӣ фармояд ва дар пеши вай аҳлу канизакони вайро ба кор медорад ва ғуломони вайро мефармояд, то ба кор медоранд ва ҳар чи дар хизонаи вай бар вай азизтар бувад, ба душманони вай медиҳад. Нигоҳ кун, ин мардро бар тан ҳеч ранҷ бошад? Ва оташи фироқи зану фарзанду вилоят ва канизаку хизонаву неъмат дар миёни ҷони вай афтода, вайро месӯзад ва ӯ мехоҳадӣ, ки вайро ба як роҳҳалок кунандӣ, ё бисёрии азоб бар тани вай муваккал кунандӣ, то аз ин ранҷ бираҳадӣ.

Ин мисоли як оташ аст. Ва ҳарчанд неъмат бештар дошта бошад ва вилоят софитар ва муҳанно (гуворотар) буда бошад, ин оташ тезтар бувад. Пас ҳар киро ҳадди таматтӯъ дар дунё бештар бувад ва дунё вайро

---

[1] Оташи афрӯхтаи Худой, ки тулӯъ мекунад бар дилҳо.

[2] Чизе, ки муқтазои табъу ҳол бошад.

[3] Пас дунё биҳишти кофир аст.

мусоидат бештар карда бошад, ишқи вай саъбтар бувад ва оташи фироқдар миёни ҷони вай сӯзонтар бувад. Ва мумкин нагардад, ки мисоли он оташ дар ин ҷаҳон тавон ёфт, ки ранҷи дил, ки дар ин ҷаҳон бувад, тамом аз дилу ҷон мутамаккин (ҷогирифта) нашавад, ки ҳавос ва машғалаи ин ҷаҳон дилро машғул медорад. Ва шуғл чун ҳиҷобе бувад дилро, то азоб дар вай мутамаккин нашавад. Ва барои он бошад, ки ин кас агар чашму гӯш ба чизе машғул бикунад, он ранҷ аз вай камтар шавад ва чун фориғ шавад зиёдат гардад. Ва бад-ин сабаб бувад, ки соҳиби мусибат, чун аз хоб дарояд, захми мусибат бар дили вай азимтар бувад, ки ҷон софӣ шуда бошад дар хоб, пеш аз он ки бо маҳсусот муовадат кунад, ҳар чи ба вай расад, асар беш кунад, то агар овози хуш шунавад, ки аз хоб дарояд, асар дар вай беш кунад. Ва сабаби он сафои дил бошад аз маҳсусот ва ҳаргиз тамом софӣ нагардад дар ин ҷаҳон; ва чун бимирад, муҷарраду софӣ шавад аз асари маҳсусот, он гоҳ ранҷу роҳати вай азим мутамаккин бошад дар вай, то гумон набарӣ, ки он оташ хоҳад буд, ки дар дунёст, балки ин оташро ба ҳафтод об бишустаанд, он гоҳ ба дунё фиристода.

Сифати оташи дуввум. Ва он оташи шарму ташвир бошад аз расвоиҳо. Ва мисоли ин оташ он бувад, ки подшоҳе марди ҳақиру хасисро баркашад ва баргузинад ва ниёбати мамлакати хеш бад-ӯ диҳад ва вайро дар ҳарими хеш роҳ диҳад, то ҳеч кас аз вай ҳиҷоб накунад ва хизонаи хеш бар вай супорад ва ба ҳама корҳо бар вай эътимод кунад. Пас, чун он неъматҳо биёбад, дар ботин ёғӣ (саркаш, нофармон) ва тоғӣ (ситамгар) шавад ва дар хизонаи вай тасарруф кунад ва бо аҳлу ҳарами вай хиёнат ва фасод мекунад ва ба зоҳир амонат фаро подшоҳ менамояд. Пас, як рӯз дар миёни он фасод, ки бо ҳарами вай мекунад, нигоҳ кунад ва подшоҳро бибинад, ки аз равзане менигарад ва вайро мебинад; ва бидонад, ки ҳар рӯз ҳамчунин медидааст ва таъхир барои он кардааст, то хиёнати вай азимтар шавад, то вайро ба як роҳ наколе[1] гардонад ва ҳалок кунад. Тақдир кун, ки андар ин ҳол чӣ оташи ташвир аз ин расвоӣ дар дилу ҷони мард ояд ва тани вай ба саломат, ки хоҳадӣ, ки андар ин ҳол ба замин фурӯ шавадӣ, то аз оташи ин ташвир ва хиҷлату фазиҳат бираҳадӣ!

Пас ҳамчунин ту дар ин олам корҳо мекунӣ – ба одат, ки зоҳири он некӯ намояд ва рӯҳу ҳақиқати он зишт ва расвост. Чун рӯҳу ҳақиқати он чиз дар қиёмат туро макшуф шавад ва расвоии ту ошкоро шавад, ту ба оташи ташвир сӯхта гардӣ. Масалан, имрӯз ғайбат мекунӣ ва фардо дар

---

[1] Уқубату азобест, ки барои ибрати дигарон бар касе ворид месозанд.

қиёмат хештанро чунон бинӣ, ки касе дар ин ҷаҳон гӯшти хештан мехӯрад ва мепиндорад, ки мурғи бирён аст ва чун нигоҳ кунад, гӯшти бародари мурдаи вай бошад, ки мехӯрад. Бинигар, ки чӣ гуна расво гардад ва чи оташ ба дили вай расад. Ва рӯҳу ҳақиқати ғайбат ин аст ва ин рӯҳ аз ту пӯшида аст, фардо ошкоро шавад. Ва барои ин аст, ки касе ба хоб бинад, ки гӯшти мурда мехӯрад, таъбир ин аст, ки ғайбат кунад.

Ва агар ту имрӯз санге дар деворе меандозӣ, касе туро хабар диҳад, ки он санг аз девор ба хонаи ту меафтад ва чашми фарзандони туро кӯр мекунад, дар хона шавӣ, чашми фарзандони азиз бинӣ аз санги ту кӯр шуда, донӣ, ки чӣ оташ дар дили ту афтад ва чӣ гуна расво гардӣ. Касе, ки дар ин ҷаҳон мусалмонеро ҳасад кунад, дар қиёмат хештанро бар ин сифату сурат бинад, ки ҳақиқати ҳасад ва рӯҳи вай он аст, ки ту қасд мекунӣ ба душмане, ки вайро зиён намедорад ва зиён бо ту меояд ва дини ту ҳалок мекунад ва тоатҳои ту, ки нури чашми ту дар он хоҳад буд, бо девони (дафтар, номаи амал) вай нақл мекунанд, то ту бетоат бимонӣ. Ва тоат туро фардо ба кор омадатар хоҳад буд аз чашми фарзандони ту имрӯз, ки он сабаби саодати туст ва фардо фарзандон сабаби саодати ту наанд. Пас фардо, ки суратҳо табаъи арвоҳ ва ҳақоиқ шавад, ҳар чизе, ки бибинанд, ба сурате бинанд, ки дархӯри маънии вай бошад. Фазиҳату ташвир он ҷо хоҳад буд.

Ва бад-он сабаб, ки хоб бад-он олам наздиктар аст, корҳо дар хоб ба сурате бошад мувофиқи маънӣ. Чунон ки яке наздики Ибни Сирин рафт, гуфт: «Ба хоб дидам, ки ангуштарӣ буд дар дасти ман ва мӯҳр бар фарҷи занон ва даҳони мардон мениҳодаме!» Гуфт: «Ту муаззинӣ, дар моҳи рамазон, пеш аз субҳ бонги намоз мекунӣ?» Гуфт: «Чунин аст». Акнун нигоҳ кун, ки дар хоб чӣ гуна рӯҳ ва ҳақиқати муомилаи вайро бар вай арза карданд, ки бонги намоз ба сурати овозе аст ва зикре аст ва дар моҳи рамазон рӯҳу ҳақиқати вай манъ кардан аст аз хӯрдан ва мубошират кардан. Ва аҷаб он, ки дар хоб ин ҳама намудгор аз қиёмат ба ту намудаанд ва туро аз ҳақиқати дунё ҳеч огоҳӣ нест.

Ва аз ин маонӣ аст, ки дар хабар чунин аст, ки «рӯзи қиёмат дунёро биёваранд ба сурати пирзане чунину чунин, ҳар ки вайро бибинад, гӯяд: «Наъузу биллоҳи минка»[1]. Гӯянд: «Ин он дунёст, ки ту дар талаби вай хештанро ҳалок мекардӣ!». Чандон ташвир хӯранд – ҳар он ки вайро бинанд, ки хоҳанд, ки эшонро ба оташ баранд, то аз шарми он бираҳанд».

Ва мисоли ин расвоиҳо чунон аст, ки ҳикоят кунанд, ки яке аз мулук писари хешро зан дода буд. Писар он шаби пешин шароб хӯрда буд, чун

[1] Паноҳ мебарем ба Худо аз ту.

маст шуд, ба талаби арӯс берун омад, қасди ҳуҷра кард, роҳғалат кард ва аз сарой берун афтод ва ҳамчунин мешуд, то ҷое расид, хонае дид ва чароғе пайдо омад, пиндошт, ки хонаи арӯс бозёфт. Чун даршуд, қавмеро дид хуфта, ҳарчанд овоз дод, касе ҷавоб надод; пиндошт, ки дар хобанд. Якеро дид чодари наве даркашида; гуфт: «Ин арӯс аст». Дар бари вай бихуфт ва чодар аз вай боз кард, бӯе хуш ба бинии вай расид, гуфт: «Бешак арӯс аст, ки бӯе хуш ба кор доштааст». То рӯз бо вай мубоширaт мекард ва забон дар даҳони вай мекард ва рутубатҳо аз вай ба вай мерасид, мепиндошт, ки вайро мардумӣ (лутфу марҳамат ва рафтори инсонӣ) мекунад ва гулоб бар вай мезанад. Чун рӯз баромад ва бо ҳуш омад, нигоҳ кард он гӯристони габракон буд. Ва он хуфтагон мурдагоне буданд ва он, ки чодари нав дошт, ки пиндошт, арӯс аст – пирзане буд зишт, ки дар он наздикӣ мурда буд ва ин бӯе хуш аз ҳанути (хушбӯие, ки ба бадани мурда мемоланд) вай меомад ва он рутубатҳо, ки бар вай падид мешуда буд, ҳама наҷосатҳои вай буд.

Ва чун нигоҳ кард ҳафт, андоми хеш дар наҷосат дид ва дар даҳони хеш ва гулӯ аз оби даҳони вай талхӣ ва нохушӣ ёфт, хост, ки аз ташвиру расвоӣ ва олудагии он ҳалок шавад ва тарсид, ки набошад (мабодо), ки подшоҳ ва лашкар вайро бибинанд. То дар он андеша буд, подшоҳ ва мӯҳташамони лашкар дар талаби вай биёмада буданд ва вайро дар миёни он фазиҳат бидиданд. Ва ӯ мехост, ки ба замин фурӯ шудӣ, то аз он фазиҳат бирастӣ.

Пас, фардо ҳама аҳли дунё, лаззатҳо ва шаҳватҳои дунё ҳам бар ин сифат бинанд. Ва асаре, ки аз мулобисати (пӯшидан, алоқа ва майли шадид доштан) шаҳавот дар дили эшон монда бошад, ҳамчун асари он наҷосатҳо ва талхиҳо бувад, ки дар гулӯ ва забону андоми вай монда бувад ва расвотару азимтар! Ки тамомӣ ва саъбии кори он ҷаҳон мисоле наёрад, валекин ин намудгоре андак аст шарҳи як оташро, ки дар дилу ҷон афтад ва колбад аз он бехабар, ки онро оташи шарму ташвир гӯянд.

Сифати оташи саввум ҳасрати маҳрум мондан бувад аз ҷамоли ҳазрати Илоҳият ва навмед шудан аз ёфтани он саодат. Ва сабаби он нобиноӣ ва ҷаҳл бошад, ки аз ин ҷаҳон бурда бувад, ки маърифат ҳосил накарда бувад, ба таълим ва муҷоҳида; ва низ дилро софӣ накарда бошад, то ҷамоли ҳазрати Илоҳият дар вай бинамояд, пас аз марг, чунон ки дар оинаи равшан намояд, ки зангори маъсият ва шаҳавоти дунё дили вайро торик гардонида бошад, то дар нобиноӣ бимонад.

Ва мисоли он оташ чунон бувад, ки тақдир кунӣ ту, ки бо қавме ба шаби торик ҷое расӣ, ки он ҷо сангреза бисёр бувад, ки лавни вай ната-

вон дид. Ёрони ту гӯянд, ки: «Чандон ки тавонӣ, аз ин бардор, ки мо шунидаем, ки дар ин манфиати бисёр бувад». Ва ҳар кас аз эшон чандон ки тавонанд, баргиранд ва ту ҳеч барнагирӣ, гӯӣ: «Ҳамоқати тамом бошад, ки ба нақд ранҷ бар хештан ниҳам ва бори гарон мекашам ва худ надонам, ки фардо ин ба кор ояд ё на?» Пас эшон ин бор мекашанд ва аз он ҷо бираванд ва ту тиҳидаст бо эшон ҳамеравӣ ва бар эшон ҳамехандӣ ва эшонро ба аҳмақӣ гирифта, бар эшон афсӯс медорӣ ва мегӯӣ: «Ҳар киро ақл бувад ва зиракӣ бошад, осону осуда меравад, чунин ки ман меравам; ва ҳар ки аҳмақ бувад, аз хештан харе созад ва бор мекашад бар тамаъи муҳол». Чун ба рӯшноӣ расад, нигоҳ кунад, он ҳама гавҳару ёқути сурх бошад ва қимати ҳар яке аз он – сад ҳазор динор. Он қавм ҳасрат хӯранд, ки чаро бештар барнагирифтем ва ту аз ғабни (зиёни) он, ки ҳеч барнагирифтӣ, ҳалок шавӣ ва оташи он ҳасрат дар ҷони ту афтад. Пас, эшон он бифурӯшанд ва вилояти рӯи замин бад-он бигиранд ва неъматҳо, чунон ки мехоҳанд, мехӯранд ва он ҷо, ки мехоҳанд, мебошанд ва туро гуруснаву ташна ва бараҳна доранд ва ба бандагӣ гиранд ва кор мефармоянд. Ҳарчанд ту гӯӣ: «Аз ин неъмати хеш маро насибе кунед» – «Афизу ъалайно мина-л-мои ав миммо разақакумуллоҳу. Қолу инналлоҳа ҳаррамаҳумо ъала-л-кофирин»[1], гӯянд: «ту дӯш на бар мо механдидӣ, мо имрӯз бар ту механдем» – «Ин тасхару минно фа инно насхару минкум камо тасхаруна»[2].

Пас, мисоли ҳасрати фавт шудани неъмати биҳишт ва дидори Ҳақ азза ва ҷалла ин аст. Ва ин ҷавоҳир мисоли тоатҳост. Ва ин торикӣ мисоли дунёст. Ва касоне, ки ҷавоҳири тоат барнадоштанд, ки гуфтанд: «Дар ҳол ранҷи нақд чаро кашем барои неъмати нася, ки дар шак аст?» Фардо фарёд ҳамекунанд: «Афизу ъалайно мина-л-мои...» Ва чаро ҳасрат набаранд, ки фардо чандоне анвои саодат ва неъмати Эзад азза ва ало бар аҳли маърифату тоат резад, ки ҳама неъматҳои дунё дар муқобилаи як соати он набошад. Балки охир касеро, ки аз дӯзах берун оваранд, чандон ба вай диҳанд, ки даҳ бор мисли ин дунё бувад. Ва ин мумосилат на ба масоҳат ва миқдор бувад, балки дар рӯҳи неъмат бувад ва он шодии лаззат аст, чунон ки гӯянд: «гавҳаре мисли даҳ динор аст» – дар қимат ва рӯҳ, на дар молият ва вазну масоҳат.

---

[1] Бирезед бар мо аз об ё аз он чи Худо шуморо рӯзӣ кардааст, гӯянд: Ҳароина Худо онҳоро бар кофирон ҳаром кардааст. (Муколамаи дӯзахиён ва биҳиштиён).

[2] Агар моро истеҳзо мекунед, пас, ҳароина мо низ шуморо истеҳзо хоҳем кард, чунон ки шумо моро истеҳзо мекардед..

## ФАСЛИ (СЕЗДАҲУМ)

### [Оташи рӯҳонӣ дардноктар аз оташи ҷисмонӣ аст]

Ин се навъ аз оташи рӯҳонӣ бишинохтӣ. Акнун бидон, ки ин оташ азимтар аз он бошад, ки бар колбад бувад. Ва колбадро аз дард огаҳӣ набувад, то асаре ба ҷон нарасад. Пас дарди он колбад ба ҷон расад ва бадон азим гардад. Пас оташ ва дарде, ки аз миёни ҷон берун ояд, лобуд азимтар бувад. Ва ин оташ аз миёни ҷон бархезад, аз берун дарнаёяд.

Ва иллати ҳама дардҳо аз он бувад, ки чизе, ки муқтазои табъи вай бувад, зидди вай бар вай муставлӣ шавад. Ва муқтазои табъи колбад он аст, ки ин таркиб бо вай бимонад ва аҷзои вай муҷтамаъ бошад; ва чун ба ҷароҳат аз якдигар ҷудо шавад, зидди вай падид ояд ва дардманд шавад. Ва ҷароҳат як ҷойро аз якдигар ҷудо кунад ва оташ дар миёни ҳама аҷзоъ даршавад ва аз якдигар ҷудо кунад. Пас, аз ҳар ҷузве дарде дигар ёбад ва бад-ин сабаб дарди оташ саъбтар бувад. Пас, он чизе, ки муқтазои табъи дил бувад, чун зидди вай мутамаккин шавад, дарди он дар миёни ҷон азимтар бошад.

Ва муқтазои табъи дил маърифати Ҳақ аст ва дидори Вай. Ва чун нобиноӣ, ки зидди он аст, аз вай мутамаккин шавад, дарди онро ниҳоят набошад. Ва агар на ин астӣ, ки дилҳо дар ин олам бемор шавад, пеш аз марг ҳам, дар ин дарди нобиноӣ биёфтӣ. Валекин чунон ки дасту пой тосида шавад ва хадаре дар вай падидор ояд, то агар оташ ба вай расад, дарҳол бинадонад, чун хадар аз вай бишавад ва дар оташ бувад, ба як роҳ дарде азим биёбад, ҳамчунин дилҳо дар дунё тосида бошад ва ин хадар ба марг бишавад, ба як роҳ ин оташ аз миёни ҷон барояд. Ва ин аз ҷои дигар наёяд; худ бо хештан бурдааст ва дар даруни вай бувад. Валекин чун илмуляқин надошт, вайро надид, акнун, ки айнуляқин[1] шуд, бидонист: «Калло лав таъламуна ъилма-л-йақин, ла таравунна-л-ҷаҳим»[2] ин бувад.

Ва сабаби он ки шариат дӯзаху биҳишти ҷисмониро шарҳу сифати беш кард, он бувад, ки он ҳама халқ бишиносанд ва фаҳм кунанд. Аммо ин сухан фаро ҳар ки бигӯӣ, онро ҳақир донад ва саъбиву азамати он дарнаёбад. Чунон ки агар кӯдакро гӯӣ: «Чизе биёмӯз; агар наёмӯзӣ, вилоят ва риёсати падари ту бар ту намонад ва аз он саодат дур монӣ!» Ин

---

[1] Илмуляқин – донише аст, ки яқин ва бовар оварад ва айнуляқин – боваре аст, ки аз дидан ва мушоҳидаву мукошифа ҳосил ояд.

[2] Чунин нест, ки агар дониши яқин доштед, ҳароина дӯзахро медидед.

худ фаҳм накунад ва дар дили вай азим наёяд; аммо агар гӯӣ: «Устод гӯши ту бимолад!» Аз ин битарсад, ки он фаҳм кунад. Ва чунон ки гӯшмоли устод ҳақ аст ва оташи бозмондан аз риёсати падар ҳақ аст кӯдакеро, ки адаб омӯзад, ҳамчунин дӯзахи ҷисмонӣҳақ аст ва оташи маҳрум мондан аз ҷамоли ҳазрати Илоҳият ҳақ аст. Ва дӯзахи ҷисмонӣ дар ҷанби ин дӯзахи маҳрум мондан, чун гӯшмоле беш нест, дар ҷанби боз мондан аз вилоят ва риёсат.

## ФАСЛИ (ЧАҲОРДАҲУМ)

### [Манозили сайру сафари рӯҳ дар дунё]

Ҳамоно ки гӯӣ, ки ин шарҳ ва ин тафсил мухолифи он аст, ки ҳама уламо мегӯянд ва дар кутуб овардаанд, ки эшон гуфтаанд, ки ин корҳо ҷуз ба тақлиду самоъ натавон донистан ва басиратро бад-он роҳ набошад.

Бидон, ки узри эшон аз пеш пайдо карда омад, ки чист. Ва ин сухан мухолифи он нест, ки ҳар чи эшон гуфтаанд дар шарҳи охират, дуруст аст. Валекин аз шарҳи маҳсусот берун нашудаанд: ё рӯҳониётро надонистаанд ва ё он, ки бидонистаast, шарҳ накардааст, ки бештари халқ дарнаёбанд.

Ва ҳар чи ҷисмонӣ аст, ҷуз ба самоъу тақлид аз соҳиби шарҳ маълум нашавад. Аммо ин дигар қисми фаръи маърифати ҳақиқати рӯҳ аст ва бидонистани вай роҳе аст – аз тариқи басират ва мушоҳидаи ботин. Ва бад-ин касе расад, ки аз ватани хеш муфориқат кунад: он ҷо, ки мавлид ва масқатурраъси вай аст, бинаистад ва сафари роҳи дин фаропеш гирад. Ва бад-ин «ватан» на шаҳру хона мехоҳем, ки он «ватан» қолаб аст ва сафари қолабро қадре нест. Лекин он рӯҳ, ки ҳақиқат ва сирри одамӣ аст, вайро қароргоҳе аст, ки аз он ҷо падид омадааст. Ва ватани вай он аст ва аз ин ҷо вайро сафаре аст ва вайро дар роҳ манозил аст ва ҳар манзили оламе дигар. Ва ватану қароргоҳи вай аввал маҳсусот аст; он гаҳ мутахаййилот; он гаҳ мавҳумот; он гаҳ маъқулот. Ва маъқулот манзили чаҳоруми вай аст ва аз ҳақиқати худ дар ин олами чаҳорум хабар ёбад ва беш аз ин хабар надорад.

Ва ин оламҳо ба мисоле фаҳм тавон кард: ва он он аст, ки то одамӣ дар олами маҳсусот бувад, дараҷаи вай чун дараҷаи фароша (парвона) бувад, ки хештанро бар чароғ мезанад, ки вайро ҳисси чашм ҳаст, валекин хаёлу ҳифз нест, ки вай аз зулмат бигурезад ва равзан талаб кунад. Пиндо-

рад, ки чароғ равзане аст, хештан бар вай ҳамезанад. Чун дарди оташ биёбад, он дард дар ҳифзи вай бинамонад ва дар хаёли вай бинаистад, ки вайро хаёлу ҳифз нест ва бад-он дараҷа нарасидааст. Аз он сабаб дигар бор хештанро мезанад бар чароғ, то ҳалок шавад. Ва агар вайро қуввати хаёлу ҳифзи мутахаййилот будӣ, чун як роҳ дарднок шудӣ, муовадат накардӣ, ки ҳайвоноти дигарро як роҳ бизананд, чун чӯб бинад, бигурезанд, ки хаёли он дард дар ҳифзи эшон бимонда бошад. Пас, маҳсусот манзили аввал аст.

Манзили дуввум мутахаййилот аст. Ва то одамӣ дар ин дараҷа бувад, бо баҳима (чаҳорпоён) баробар бувад: то аз чизе ранҷур нашавад, надонад, ки аз вай бибояд гурехт, валекин чун як бор ранҷур шавад, дигар бор бигурезад.

Манзили саввум мавҳумот аст. Ва чун бад-он дараҷа расад, бо гӯсфанду асб баробар аст, ки бошад, ки аз ранҷи нодида бигурезад ва бидонад, ки душман аст ва ранҷ хоҳад буд, ки гӯсфанд, ки ҳаргиз гург надида бошад ва асб, ки ҳаргиз шер надида бошад, чун гургу шерро бинанд, бигурезанд ва бидонанд, ки душман аст, агарчи аз гову пил ва уштур, ки ба шакл азимтар ояд, нагурезанд. Ва ин дидоре аст, ки дар ботини вай ниҳода аст, ки бад-он душмани хешро бибинад ва бо ин ҳама аз чизе, ки фардо хоҳад буд, ҳазар натавонад кардан, ки ин дар манзили чаҳорум бошад.

Ва ин манзил маъқулот аст. Чун одамӣ ин ҷо расад, аз ҷумлаи баҳоим даргузарад. То ин ҷо баҳоим бо вай ҳамроҳ буданд. Ва ин ҷо ба ҳақиқат ба аввали олами инсоният расад ва чизҳо мебинад, ки ҳиссу тахйилу ваҳмро бад-он роҳ набошад; ва аз корҳо, ки дар мустақбал хоҳад буд, ҳазар кунад ва рӯҳу ҳақиқати корҳо аз сурат берун кунад ва дарёбад ва ҳудуди ҳақиқати ҳар чизе, ки ҷумлаи суратҳои он чизро шомил бувад, дарёбад. Ва чизҳо, ки дар ин олам тавон дид, бениҳоят набувад, чи ҳар чи маҳсус бувад, ҷуз дар аҷсом набувад ва аҷсом ҷуз мутаноҳӣ натавонад буд.

Ва тараддуд (омаду рафт) ва равиши вай дар олами маҳсусот ҳамчун рафтан аст бар замин, ки ҳама касе тавонад. Ва равиши вай дар олами чаҳорум – дар маҳзи арвоҳу ҳақоиқи корҳо, чун рафтан аст бар об. Ва тараддуди вай бар мавҳумот, чун будан аст дар киштӣ, ки дараҷаи вай миёни обу хок аст. Ва варои дараҷаи маъқулот мақоме аст, ки он мақоми анбиёву авлиё ва аҳли тасаввуф аст, ки масали он чун рафтан аст дар ҳаво. Ва барои он буд, ки расулро алайҳиссалом гуфтанд, ки: «Исо алайҳиссалом бар об бирафт». Гуфт: «Ва лави-здода йақинан ламашо фӣ-л-ҳавои» – «Агар

дарачаи яқини вай зиёдат шудӣ, дар ҳаво бирафтӣ».

Пас манозили сафари одамӣ дар оламҳои идрокот бувад ва ба охир манозили хеш бошад, ки ба дарачаи малоика расад. Пас, аз охири дарачаи баҳоим то аъло дарачоти малоика манозили меърочи одамӣ аст ва нишебу болои кори вай аст. Ва вай дар хатар аст, ки бо асфалу-с-софилин фурӯ шавад ё ба аъло иллиййин расад. Ва иборат аз ин хатар чунин омад: «Инно ъаразно-л-амоната ъала-с-самовоти ва-л-арзи ва-л-чиболи, фа абайна ан йаҳмилнаҳо ва ашфақна минҳо ва ҳамалаҳо-л-инсону, иннаҳу кона залуман чаҳуло»[1].

Ҳар чи чамод аст, дарачаи вай бинагардад (тағйир накунад) ва вай бехабар бувад, пас бехатар бувад. Ва малоика дар иллиййинанд ва эшонро берун аз дарачаи худ роҳ нест, балки дарачаи ҳар касе бар вай вақф аст, чунон ки гуфтанд: «Ва мо минно илло лаҳу мақомун маълумун»[2]. Ва баҳоим дар асфалу-с-софилинанд ва эшонро ба тараққӣ роҳ нест. Ва одамӣ дар васати ҳар ду аст ва дар хатаргоҳ аст ва вайро мумкин аст, ки ба тараққӣ ба дарачаи малоика расад ва ба таназзул ба дарачаи баҳоим ояд. Ва маънии таҳаммули амонат тақлиди[3]ӯҳдаи хатар бошад, пас, чуз одамиро худ мумкин нест, ки бори амонат кашад.

Ва мақсуд он аст, ки гуфтӣ, ки бештар ин суханҳо нагуфтаанд ва то бидонӣ, ки ин ачаб нест, ки мусофир ҳамеша мухолифи муқимон бошад ва бештари халқ муқим бошанд, мусофир нодир бувад! Ва касе, ки аз маҳсусоту мутахаййилот, ки манзилгоҳи аввал аст, ватан ва мустақарри хеш сохт, ҳаргиз вайро ҳақоиқ ва арвоҳи корҳо макшуф нагардад ва рӯҳонӣ нашавад ва аҳкоми рӯҳониён бинадонад. Бад-он сабаб бувад, ки шарҳи ин дар китобҳо камтар шавад, пас бад-ин миқдор иқтисор кунем аз шарҳи маърифати охират, ки афҳом беш аз ин эҳтимол накунад, балки бештари афҳом ин миқдорро худ эҳтимол накунад.

## ФАСЛИ (ПОНЗДАҲУМ)

### [Ба гумони заиф ҳам инкори охират раво нест]

Гурӯҳе аз аблаҳон, ки эшонро на қуввати он аст, ки корҳо ба басирати хеш бишиносанд ва на тавфиқ ёбанд, ки аз шариат қабул кунанд, дар

---

[1] Ҳароина пешниҳод кардем амонатро бар осмонҳо ва замину кӯҳҳо, пас худдорӣ карданд, ки онро бардоранд ва аз он тарсиданд ва инсон онро бардошт. Ба дурустӣ ки ӯ ситамгор ва нодон аст.

[2] Ва нест аз о магар ин ки барои ӯст пояи маълуме.

[3] Чун қилода бар гардан гирифтан.

кори охират мутаҳаййир бошанд ва шак бар эшон ғолиб бувад. Ва бошад, ки чун шаҳват ғалабат гирад ва мувофиқи табъи эшон он намояд, ки охиратро инкор кунанд, дар ботини эшон он инкор падидор ояд ва шайтон онро тарбият кунад ва пиндоранд, ки ҳар чи омадааст, дар сифати дӯзах, барои ҳарос додан омадааст ва ҳар чи дар биҳишт гуфтаанд, ҳама ишва (ба кори нопайдое пардохтан) аст. Бад-ин сабаб ба мутобиати шаҳват машғул шаванд ва аз варзидани шариат бозистанд ва дар касоне, ки шариат варзанд, ба чашми ҳақорат нигаранд ва гӯянд, ки эшон дар ҷуволанд ва фирефтаанд. Ва чунин аҳмақро куҷо қуввати ин бошад, ки чунин асрор ба бурҳон маълум тавонад кард? Пас вайро даъват бояд кард, то дар як сухани зоҳир нек тааммул кунад ва бо вай гӯянд: «Агарчи ғолиби занни ту он аст, ки ин саду бисту чаҳор ҳазор пайғомбар ва ҳама авлиё ва уламову ҳукамо ғалат карданд ва мағрур буданд ва ту ба аҳмақии хеш чандин ҳол бидонистӣ. Охир мумкин нест, ки ин ғалат туро афтода бошад ва мағрур будӣ, ки ҳақиқати охират надонистаӣ ва азоби рӯҳонӣ фаҳм накардаӣ ва ваҷҳу мисоли рӯҳониёт аз олами маҳсусот надонистаӣ?». Агар чунон аст, ки ғалати хеш раво дорад ва гӯяд: «Чунон ки донам, ки ду аз яке бештар бувад ва ҳамчунин донам, ки рӯҳро ҳақиқате нест ва вайро бақое натавонад буд ва вайро ҳеч роҳате ва ранҷе натавонад буд пас аз марг, на рӯҳонӣ ва на ҷисмонӣ», он касро мизоҷ табоҳ шуда бошад ва аз вай навмед бояд шуд, ки вай аз он қавм аст, ки Худои таъоло гуфт: «Ин тадъуҳум ила-л-ҳудо, фа лан йаҳтаду изан абадо»[1]. Ва агар гӯяд: «Муҳол будани ин маро зарурӣ нест, чи ин мумкин аст, валекин баид аст. Ва чун ин ҳол маро ба ҳақиқат маълум нест ва ба занни ғолиб маълум нест, ба гумоне заиф чаро хештан ҳама умр дар ҳиҷри (манъи) тақво кунам ва аз лаззот бозистам», бо вай гӯем, ки акнун, ки бад-ин миқдор иқрор додӣ, бар ту воҷиб шуд ба ҳукми ақл, ки роҳи шаръ фаропеш гирӣ, ки хатар чун азим бошад, ба гумони заиф аз вай бигурезанд, чи агар ту қасди таоме кунӣ, ки бихӯрӣ ва касе гӯяд: «море даҳон дар ин таом кардааст», ту даст бозкашӣ, агарчи гумони он бувад, ки вай дурӯғ мегӯяд ва барои он мегӯяд, то вай бихӯрад. Валекин чун мумкин бувад, ки рост мегӯяд, бо хештан гӯӣ: «Агар нахӯрам, ранҷи ин гуруснагӣ саҳл аст ва агар бихӯрам, набояд (мабодо), ки ӯ рост гуфта бошад ва ман ҳалок шавам». Ва ҳамчунин, агар бемор шавӣ ва дар хатар бошӣ, таъвизшиносе (дуонавис, тӯморсоз) гӯяд: «Як дирам сим бидеҳ, то туро таъвиз кунам бар коғазе ва нақше бар он кунам, ки беҳтар шавӣ». Ҳарчанд, ки занни ғолиби ту он бувад, ки он нақш бо тандурустӣҳеч му-

[1] Ва агар онро ба роҳи рост бихонӣ, ҳаргиз ҳидоят нахоҳанд шуд.

носибат надорад, валекин гӯӣ: «Бошад, ки рост мегӯяд ва тарки он як дирам гуфтан саҳл аст». Ва агар мунаҷҷим гӯяд: «Чун моҳ ба фалон ҷой расад, фалон доруи талх бихӯр, то беҳтар шавӣ», он ранҷ бикашӣ ба қавли вай, гӯӣ: «Бошад, ки рост мегӯяд ва агар дурӯғ мегӯяд, он ранҷ саҳл аст».

Пас наздики ҳеч оқил, қавли саду бисту чаҳор ҳазор пайғамбар ва иттифоқи ҷумлаи бузургони олам чун авлиё ва ҳукамо камтар аз қавли мунаҷҷиме ва таъвизнависе ва табибе тарсо (насронӣ) набошад, ки ба қавли вай ранҷи андак бар худ ниҳад, то аз ранҷи он, ки азимтар аст, бошад, ки халосӣ ёбад. Ва ранҷу зиён андак гардад, ба изофат андак гардад, чун касе, ки ҳисоб баргирад, ки умри дунё чанд аст ва аз абад, ки онро аввал нест ба нисбат бо азал, ки онро охир нест, чандяк аст, донад, ки ранҷ кашидан андак бошад дар ҷанби он хатари азим, ки бо хештан гӯяд, ки: «Агар эшон рост мегӯянд ва ман андар чунон азобе бимонам, чӣ кунам ва маро ин роҳати дунё, ки рӯзе чанд бигузоштаам, чӣ суд кунад? Ва мумкин бошад, ки рост мегӯянд!»

Ва абадро маънӣ он бошад, ки агар ҳама олам пур аз говрас[1] кунанд ва мурғеро бифармоянд, то ҳар ҳазор сол яке донаи говрас бармегирад, он говрас бирасад ва аз абад ҳеч кам нашавад. Пас чандин муддати азоб, агар рӯҳонӣ бувад ва агар ҷисмонӣ бувад ва агар хаёлӣ бувад, чӣ гуна тавон кашид ва умри дунёро дар ҷанби он чӣқадр бошад? Ва ҳеч оқиле набошад, ки андар ин андешаи тамом накунад, ки роҳи эҳтиёт рафтан ва ҳазар кардан аз чунин хатар воҷиб бувад, агарчи бо ранҷ бувад ва агарчи бо гумон бувад, ки халқ барои бозаргонӣ дар дарё нишинанд ва сафарҳои дароз мекунанд ва ранҷҳои бисёр мекашанд: ҳама ба гумон мекунанд. Агар ин мардро яқин нест, охир гумоне заиф ҳаст? Пас агар бар хештан шафқат дорад, ба эҳтимол ин фаро гирад.

Ва барои ин буд, ки амирулмӯъминин Алӣ разийаллоҳу анҳу бо мулҳиде (бедине) мунозира мекард, гуфт: «Агар чунон аст, ки ту мегӯӣ, ҳам ту растӣ ва ҳам мо. Ва агар чунон аст, ки мо мегӯем, мо растем ва ту афтодӣ ва дар азоби абадӣ мондӣ». Ва ин сухан, ки амирулмӯъминин Алӣ – разийаллоҳу анҳу гуфтааст, ба миқдори заъфи ақли он мулҳид гуфтааст, на бад-он, ки вай дар гуфта ва эътиқоди хеш дар шак буд, лекин донист, ки он чи роҳи яқин аст, фаҳми он мулҳид эҳтимол накунад.

Пас бидон, ки ҳар ки дар олам ҷуз ба зоди охират машғул аст, ба ғоят аҳмақ аст; ва сабаби он ғафлат аст ва андеша нокардан, ки шаҳавоти дунё эшонро худ чандон мефурӯ нагузорад, ки андар ин андеша кунанд. Ва-

[1] Навъе дона, ки ба мурғ диҳанд ва коврас ва горсак низ гӯянд, арзан.

гарна он кас, ки яқин медонад; ва он кас, ки ба гумони ғолиб медонад; ва он кас, ки гумони заиф мебарад, бар ҳама воҷиб бошад – ба ҳукми ақл, ки аз он хатари азим ҳазар кунанд ва роҳи эминӣ ва эҳтиёт гиранд, то саломат ёбанд, иншоаллоҳ.

Тамом шуд сухан дар унвони мусалмонӣ, аз: маърифати нафс – маърифати Ҳақ – ҷалла ҷалолуҳу ва ъазума шаънуҳу ва ъазза кибрийоуҳу, *ло илоҳа ғайруҳу;* – ва маърифати дунё ва маърифати охират. Пас аз ин аркони муомилати мусалмонӣ оғоз кунем, иншоаллоҳу-л-ъазизу ваҳдуҳу.

**Бисмиллоҳир-раҳмонир-раҳим**

Чун аз маърифати унвони мусалмонӣ фориғ шудӣ ва худро бидонистӣ ва Ҳақ таъолоро бишинохтӣ ва дунёву охиратро бидонистӣ, бо аркони муомилати мусалмонӣ машғул бояд шуд: чи аз он ҷумла маълум шуд, ки саодати одамӣ дар шинохти Ҳақ таъоло аст ва дар бандагии Вай.

Ва асли шинохту маърифат аз чаҳор унвон ҳосил шуд ва бандагӣ бадин чаҳор рубъ ҳосил шавад:

– **яке** он, ки хештанро ба ибодот ороста дорӣ ва ин рукни ибодот аст;

– **дуввум** он, ки зиндагониву ҳаракату сукуни хеш ба адаб дорӣ ва ин рукни муомилот аст;

– **саввум** он, ки хешро аз ахлоқи нописандида пок дорӣ ва ин рукни мӯҳликот аст;

– **чаҳорум** он, ки дили хеш ба сифоти писандида ороста дорӣ ва ин рукни мунҷиёт аст.

## РУКНИ АВВАЛ

### Дар ибодот аст
### Ва он даҳ асл аст

**Асли аввал** – Дар дуруст кардани эътиқоди аҳли суннат.
**Асли дуввум** – Дар талаби илм.
**Асли саввум** – Дар таҳорат.
**Асли чаҳорум** – Дар намоз.
**Асли панҷум** – Дар закот.
**Асли шашум** – Дар рӯза.
**Асли ҳафтум** – Дар ҳаҷ.
**Асли ҳаштум** – Дар Қуръон хондан.
**Асли нуҳум** – Дар зикру тасбеҳ.
**Асли даҳум** – Дар вирдҳо ва вақтҳо, ки иборатрост.

# АСЛИ АВВАЛ

## Дар эътиқоди аҳли суннат ҳосил кардан

Бидон, ки ҳар ки мусалмон шавад, аввал воҷиб бар вай он аст, ки маънии калимаи «*Ло илоҳа иллаллоҳу – Муҳаммадун расулуллоҳ*»-ро, ки ба забон гуфт, ба дил бидонад ва бовар кунад, чунон ки ҳеч шакро ба вай роҳ набувад. Ва чун бовар кард ва дили вай бар он қарор гирифт, чунон ки шакро бад-он роҳ набувад, ин кифоят бувад дар асли мусалмонӣ. Ва донистан ба далелу бурҳон фарзи айн[1] нест бар ҳар мусалмоне, ки расул алайҳиссалом арабро ба талаби далел ва хондани калом[2] ва ҷустани шубҳатҳову ҷавоби он нафармуд, балки тасдиқу бовар доштан кифоят кард. Ва дараҷаи умуми халқ беш аз ин набошад.

Аммо лобуд аст, ки фирақе[3] бошад, ки эшонро сухан гуфтан бидонанд ва агар касе шубҳате афканад, то оммиро аз он бияфканад, эшонро забони он бошад, ки он шубҳатро дафъ кунанд. Ва ин санъатро «калом» гӯянд. Ва ин фарзи кифоят бувад, ки дар ҳар шаҳре як-ду тан бад-ин сифат бошанд, бас бувад. Ва оммӣ соҳиби эътиқод бошад ва мутакаллими[4] шаҳна ва бадрақаи[5] эътиқоди вай бошад.

Аммо ҳақиқати маърифат худ роҳе дигар аст – варои ин ҳар ду мақом. Ва муқаддимаи он муҷоҳидат аст, то касе роҳи муҷоҳидат ва риёзат наравад, тамоми вай бад-он дараҷа нарасад ва мусаллам набошад вайро бад-он даъво кард, ки зиёни он беш аз суди вай бошад. Ва мисоли вай чун касе бувад, ки пеш аз парҳез кардан дору хӯрад: бими он бувад, ки ҳалок шавад, чи он дору ба сифати ахлоти меъдаи вай гардад ва аз ӯ шифо ҳосил наёяд ва дар бемориӣ зиёдат кунад.

Ва он чи дар унвони мусалмонӣ гуфтем, намудор (намуна) ва нишоне аст аз ҳақиқати маърифат, то касе, ки аҳли он бошад, талаб кунад ва натавонад кард талаби ҳақиқати он, илло касе, ки вайро дар дунё ҳеч алоқат набошад, ки машғул кунад. Ва ҳама умр ба ҳеч машғул нахоҳад буд, магар ба талаби Ҳақ таъоло ва он коре душвору дароз аст. Пас бад-он чи ғизои ҷумлаи халқ аст, ишорат кунем ва он эътиқоди аҳли суннат аст, то ҳар касе ин эътиқод дар дили худ қарор диҳад, ки ин эътиқод

---

[1] Фарзи айн воҷибе аст чун намозу рӯза, ки бар ҳама воҷиб аст ва дар муқобили он фарзи кифоят аст, чун шустани мурда, ки агар касе анҷом дод, аз ӯҳдаи дигарон соқит мешавад.

[2] Мақсуд илми калом аст.

[3] Дастаҳое.

[4] Олими илми калом.

[5] Касе, ки ҳамроҳ ва пешопеши корвон мерафтааст, ки онро аз ҳаводис нигоҳдорӣ намояд.

тухми саодати вай хоҳад буд.

**Пайдо кардани эътиқод.** Бидон, ки ту офаридаӣ ва туро Офаридгорест, ки Офаридгори ҳама олам ва ҳар чи дар олам аст, Ӯст; ва яке аст, ки Вайро шарик ва анбоз нест ва ягона аст, Вайро ҳамто нест. Ва ҳамеша будааст, ки ҳастии Ӯро ибтидо нест ва ҳамеша бошад, ки вуҷуди Вайро охир нест. Ва ҳастии Вай дар азалу абад, ки воҷиб аст, нестиро ба Вай роҳ нест. Ҳастии Вай ба зоти худ аст, ки Вайро ба ҳеҷ чиз аз вай бениёз нест, балки қиёми Вай ба зоти худ аст  ва қиёми ҳама чизҳо ба Вай аст.

**Танзеҳ.** Вай дар зоти худ ҷавҳар нест ва араз нест. Ва Вайро дар ҳеч колбад фуруд омадан нест. Ва ба ҳеч чиз монанд нест ва ҳеч чиз монанди Вай нест ва Ӯро сурат нест. Ва чандиву чунӣ ва чигуниро ба Вай роҳ нест. Ва ҳар чи дар хиёл ояд ва дар хотир ояд – аз каммияту кайфият – Вай аз он пок аст, ки он ҳама сифоти офаридагони Вай аст. Ва Вай ба сифати ҳеч офарида нест, балки ҳар чи ваҳму хаёл сурат кунад, Вай Офаридгори он аст. Ва хурдиву бузургии миқдорро ба Вай роҳ нест, ки ин низ сифати аҷсоми олам аст ва Вай ҷисм нест. Ва Вайро бо ҳеч ҷисм пайванд нест. Ва бар ҷой нест ва дар ҷой нест, балки Худ аслан ҷойгир ва ҷойпазир нест. Ва ҳар чи дар олам аст, зери Арш аст. Ва Арш зери қудрати Вай мусаххар аст ва Вай фавқи Арш аст, на чунон ки ҷисме фавқи ҷисме бошад, ки Вай ҷисм нест. Ва Арш ҳомил ва бардорандаи Вай нест, балки Аршу ҳамалаи Арш ҳама бардошта ва маҳмули лутф ва қудрати Вайанд. Ва имрӯз ҳам бад-он сифат аст, ки дар азал буд – пеш аз он ки Аршро биёфарид – ва то абад ҳамчунон хоҳад буд, ки тағайюр ва гардишро ба Вай ва сифоти Вай роҳ нест, ки агар градиш ба сифати нуқсонӣ бувад, Худойро нашояд ва агар ба сифати камолӣ бошад, аз пеш ноқис буда бошад ва ҳоҷатманди ин камол буда бошад ва мӯҳтоҷи офарида бувад ва худоиро нашояд. Ва боз он ки аз ҳама сифоти офаридагон муназзаҳ аст, дар ин ҷаҳон донистанӣ аст ва дар он ҷаҳон диданӣ аст ва чунон ки дар ин ҷаҳон бечуну бечигуна донанд Вайро, дар он ҷаҳон низ бечуну бечигуна бинанд Вайро, ки он дидор аз ҷинси дидори инҷаҳонӣ нест.

**Қудрат.** Ва боз он ки монанди ҳеч чиз нест, бар ҳама чизҳо қодир аст. Ва тавоноии Вай бар камол аст, ки ҳеч аҷзу нуқсон ва заъфро ба Вай роҳ нест, балки ҳар чи хост, кард ва ҳар чи хоҳад кунад. Ва ҳафт осмону ҳафт замин ва Аршу Курсӣ ва ҳар чи ҳаст, ҳама дар қабзаи қудрати Вай мақҳур ва мусаххар аст ва ба дасти ҳеч кас – ҷуз Вай – ҳеч чиз нест. Ва

Вайро дар офариниш ҳеч ёру анбоз нест.

**Илм.** Ва Вай доност ба ҳар чи донистанӣ аст ва илми Вай ба ҳама чизҳо муҳит аст. Ва аз ало (баландӣ) то саро (хок) ҳеч чиз бе дониши Вай наравад, чи ҳама аз Вай равад ва аз қудрати Вай падид ояд, балки адади реги биёбон ва барги дарахтон ва андешаи дилҳо ва зарраҳои ҳаво дар илми Вай чунон макшуф аст, ки адади осмонҳо.

**Иродат.** Ва ҳар чи дар олам аст, ҳама ба хосту иродати Вай аст. Ҳеч чиз аз андаку бисёр ва хурду бузург ва хайру шар ва тоату маъсият ва куфру имон ва суду зиён ва зиёдату нуқсон ва ранҷу роҳат ва бемориву тандурустӣ наравад, илло ба тақдиру машиати Вай ва ба қазову ҳукми Вай. Агар ҳама олам гирд оянд – аз ҷинну инс ва шаётину малоик, то як зарра аз олам биҷунбонанд, ё бар ҷой бидоранд, ё беш кунанд, ё кам кунанд, бе хости Вай ҳама оҷиз бошанд ва натавонанд, балки ҷуз он ки Вай хоҳад, дар вуҷуд наёяд. Ва ҳар чи Вай хост, бибошад, ҳеч чизу ҳеч кас дафъи он натавонанд. Ҳар чи ҳасту ҳар чи буду ҳар чи бошад, ҳама ба тадбиру тақдири Вай аст.

**Самъ ва басар.** Ва чунон ки доност ба ҳар чи донистанӣ аст, бино ва шунавост ба ҳар чи диданӣ ва шун811данӣ аст. Ва дуру наздик дар шунавоии Вай баробар бувад ва торику равшан дар биноии Вай баробар бувад. Ва овози пои мӯрчае, ки дар торикии шаб биравад, аз шунавоии Вай берун набувад; ва рангу сурати кирме, ки дар таҳтуссаро (зери хок) бувад, аз дидори Вай берун набувад. Ва дидори Вай ба чашм набувад ва шунавоии Вай ба гӯш набувад, чунон ки дониши Вай ба тадбиру андеша набувад ва офаирдани Вай ба олат набувад.

**Калом.** Ва фармони Вай бар ҳама халқ воҷиб аст. Ва хабари Вай аз ҳар чи хабар дод, рост аст ва ваъдаву ваиди Вай ҳақ аст. Ва фармону хабар ва ваъдаву ваид ҳама сухани Вай аст. Ва Вай чунон ки зиндаву доно ва тавонову бино ва шунавост, гӯёст. Ва бо Мӯсо алайҳиссалом сухан гуфт – бевосита. Ва сухани Вай ба кому забону лабу даҳон нест. Ва чунон ки сухан, ки дар дили одамӣ бувад, ҳарфу савт нест, яъне овоза нест, сухани Ҳақ таъоло поктару муназзаҳтар аст аз ин сифат; ва Қуръону Таврот ва Инҷилу Забур ва ҳама кутуби пайғамбарон сухани Вай аст. Ва сухани Вай сифати Вай аст. Ва ҳама сифоти Вай қадим аст ва ҳамеша будааст.

Ва чунон ки зоти Эзад субҳонаҳу ва таъоло дар дили мо маълум аст ва

ба забон мазкур аст ва илми мо офарида ва маълуми қадим ва зикри мо офарида ва мазкури қадим, зоти сухан ҳамчунин қадим аст ва дар дили мо маҳфуз аст ва ба забони мо – мақрӯ ва дар Мусҳаф (Қуръон) мактуб; маҳфуз – номахлуқ ва ҳифз – махлуқ ва мақрӯ – номахлуқ ва қироат – махлуқ ва мактуб – номахлуқ ва китобат – махлуқ.

**Афъол.** Ва ҳар чи дар олам аст, офаридаи Вай аст. Ва ҳар чи офарид, чунон офарид, ки аз он беҳтару некӯтар набошад. Ва агар ақли ҳамаи уқало дар ҳам зананд ва андеша кунанд, то ин мамлакатро сурате дигари некӯтар бияндешанд ё беҳтар аз ин тадбире кунанд ё чизе нуқсон кунанд ё зиёдат кунанд, натавонанд. Ва он чи андешанд, ки беҳтар аз ин мебояд, хато кунанд ва аз сирри ҳикмату маслиҳати он ғофил бошанд, балки масали эшон чун нобиное бувад, ки дар сарое бошад ва ҳар қумоше[1] бар ҷои хеш бошад ва Вай набинад; чун бар он ҷо меафтад, мегӯяд, ки: «Ин чаро бар роҳ ниҳодаанд» ва он худ бар роҳ набошад, валекин Вай худ роҳ набинад.

Пас, ҳар чи офарид, ба адлу ҳикмат офарид ва чунон офарид, ки мебоист. Ва агар ба камолтар аз ин мумкин будӣ ва наёфаридӣ, аз аҷз будӣ ё аз бухл ва ин ҳар ду бар Вай муҳол аст. Пас, ҳар чи офарид аз ранҷу беморӣ ва дарвешӣ ва ҷаҳлу аҷз, ҳама ба адл аст. Ва зулм худ аз Вай мумкин нест, ки зулм он бошад, ки дар мамлакати касе дигар тасарруф кунанд ва аз Вай тасарруф кардан дар мамлакати дигаре мумкин набувад, ки бо Вай молики дигар муҳол бошад, чи ҳар чи буду ҳасту тавонад буд, ҳама мамлуканд ва молик Вай асту бас – беанбозу беҳамто.

**Охират.** Ва олам, ки офарид, аз ду ҷинс офарид: олами аҷсод ва олами арвоҳ. Ва аз олами аҷсом манзилгоҳи рӯҳи одамиён сохт, то зоди охират аз ин олам баргиранд. Ва ҳар касеро муддате тақдир кард, ки дар ин олам бошад ва охират муддати аҷали Вай бошад, ки зиёдат ва нуқсонро ба Вай роҳ набошад: чун аҷал дарояд, ҷонро аз тан ҷудо кунад. Ва дар қиёмат, ки рӯзи ҳисоб ва мукофот аст, ҷонро ба колбад диҳад ва ҳамаро барангезад. Ва ҳар касе кирдорҳои хеш бинад, дар номае бинавишта, ки ҳар чи карда бошад, ҳамаро бо ёди Вай диҳад. Ва миқдори маъсияту тоати Вай Вайро маълум гардонанд ба тарозуе, ки шоистаи он кор бошад; ва он тарозу бо тарозуи инҷаҳонӣ намонад.

**Сирот.** Ва он гоҳҳамаро бар сирот гузар фармоянд. Ва сирот бориктар

[1] Қумош – чизҳои хурду реза, асбоби хона.

аз мӯй ва тезтар аз шамшер бувад. Ҳар ки дар ин олам бар сироти мустақим (роҳи рост) рост истода бошад, ба осонӣ бар он сирот бигузарад. Ва ҳар ки роҳи рост надошта бошад, бар сирот роҳ наёбад ва ба дӯзах афтад.

Ва бар сари сирот ҳамаро бидоранд ва бипурсанд аз ҳар чи карда бошанд ва ҳақиқати сидқ аз содиқ талаб кунанд ва мунофиқон ва мурои-ёнро (риёкоронро) ташвир диҳанд ва фазиҳат кунанд.

Ва гурӯҳеро беҳисоб ба биҳишт фиристанд ва гурӯҳеро ҳисоб кунанд ба осонӣ ва гурӯҳеро ба душворӣ. Ва ба охир ҷумлаи куфорро ба дӯзах фиристанд, ки ҳаргиз халосӣ наёбанд ва мутеъони мусалмононро ба биҳишт фиристанд ва осиёнро ба дӯзах фиристанд. Ҳар ки шафоати анбиё ва бузургони дин вайро дарёбад, афв кунанд ва ҳар киро шафоат набувад, ба дӯзах баранд ва бар миқдори гуноҳ уқубат кунанд ва ба охир ба биҳишт баранд.

**Пайғомбар.** Ва чун Эзади таъоло ин тақдир карда буд ва аъмоли одамӣ чунон ронда буд, ки баъзе сабаби саодати вай бувад ва баъзе сабаби шақоват ва одамӣ аз хештан он натавонад шинохт, ба ҳукми фазлу раҳмати хеш паёмбаронро биёфарид ва бифармуд, то касонеро, ки дар азал ба камоли саодати эшон ҳукм карда буд, аз ин роз огоҳ кунанд; ва эшонро пайғом дод ва ба халқ фиристод, то роҳи саодат ва шақовати эшонро ошкоро кунанд, то ҳеч касро бар Худои таъоло ҳуҷҷат намонад. Пас, ба охири ҳама расули моро – Муҳаммадун алайҳи-с-салавоту ва-с-салом ба халқ фиристод. Ва нубуввати вай ба дараҷаи камол расонид, ки ҳеч зиёдатро ба вай роҳ набуд ва бад-он сабаб вайро хотами анбиё кард, ки пас аз вай ҳеч пайғомбар набошад. Ва ҷумлаи халқро аз ҷинну инс ба мутобиати вай фармуд. Ва вайро саййиди ҳама пайғамбарон кард ва ёрон ва асҳоби вайро беҳтарин ёрон ва асҳоби пайғомбарон кард, салавотуллоҳи алайҳи ва ъала соири-н-набиййина ва ъала олиҳи ва асҳобиҳи-т-тоҳирина аҷмаъин.

## АСЛИ ДУВВУМ

### Дар талаби илм

Бидон, ки расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам чунин гуфтааст, ки: «Талабу-л-ъилми фаризатун ъала кулли муслимин» – «Ҷустани илм фариза аст барои ҳама мусалмонон». Ва ҳама уламо хилоф кардаанд, ки ин чӣ илм

аст?

Мутакаллимон мегӯянд, ки ин илми калом аст, ки маърифати Худои таъоло бад-ин ҳосил ояд.

Ва фуқаҳо мегӯянд, ки ин илми фиқҳ аст, ҳалол аз ҳаром бад-ин ҷудо бувад.

Ва муҳаддисон (олимони ҳадис) мегӯянд, ки ин илми Китоб ва суннат (ҳадис) аст, ки асли илми шаръ ин аст.

Ва сӯфиён мегӯянд, ки илм аҳволи дил аст, ки роҳи банда ба Ҳақ таъоло дили вай аст.

Ва ҳар касе аз ин қавм илми хешро таъзим ҳамекунанд. Ва ихтиёри мо он аст, ки ба як илм махсус нест ва ин ҳама илмҳо низ воҷиб нест. Валекин инро низ тафсиле ҳаст, ки ин ишкол бад-он бархезад:

Бидон, ки ҳар ки чоштгоҳ, масалан, мусалмон шавад, ё болиғ шавад, ин ҳама илмҳо бар вай омӯхтан воҷиб нагардад, валекин дарвақт (фавран) воҷиб шавад, ки маънии калимаи «ло илоҳа иллаллоҳу Муҳаммадун расулуллоҳи»[1] бидонад. Ва ин бад-он бувад, ки он эътиқоди аҳли суннат, ки дар асли аввал гуфтем, ҳосил кунад, на бад-он маънӣ, ки ба далел бидонад, ки он воҷиб нест. Валекин бар ҷумлаи сифоти Ҳақ таъоло ва сифоти паёғомбар саллаллоҳу алайҳи ва сифоти охират ва биҳишту дӯзах ва ҳашру нашр эътиқод кунад ва бидонад, ки вайро Худой аст бад-ин сифат ва аз ҷиҳати Вай матолиб аст бар забони расули Вай, ки агар тоат кунад ба саодате расад пас аз марг ва агар маъсият кунад, ба шақовате расад.

Чун ин бидонист, пас аз ин ду навъ аз илм воҷиб шудан гирад: яке ба дил тааллуқ дорад ва яке ба аъмоли ҷавореҳ (аъзои бадан).

Ва он ки ба аъмоли ҷавореҳ тааллуқ дорад, ду қисм бошад: яке карданӣ ва яке нокарданӣ. Ва аммо илми карданӣ чунон бувад, ки чун чоштгоҳ мусалмон шавад, он вақтро ки намози пешин ояд, воҷиб бувад бар вай илми таҳорат ва намоз омӯхтан он миқдор, ки фариза аст аз ин ду илм. Ва аммо он чи суннат аст, илми он суннат аст, на фариза. Агар масалан, ба намози шом расад, он гоҳ илми намози шом воҷиб шавад, ки бидонад, ки он се ракъат аст ва пеш аз он воҷиб нашавад. Чун ба моҳи рамазон расад, илми рӯзаи рамазон воҷиб шавад: ин қадар, ки бидонад, ки ният кардан воҷиб аст ва аз вақти субҳ то фурӯ шудани офтоб хӯрдан ва мубошират (ҷимоъ) кардан ҳаром аст. Ва агар бист динор зар дорад, илми закот дарвақт воҷиб нашавад, лекин он вақтро, ки соле тамом шавад, воҷиб гардад, ки бидонад, ки закоти он чанд аст ва ба кӣ бояд додан ва шарти он

---

[1] Нест маъбуде ҷуз Худо ва Муҳаммад фиристодаи Худост.

чист. Ва илми ҳаҷ воҷиб нашавад, то он гоҳ ки ҳаҷ хоҳад кард, ки вақти он дар ҷумлаи умр аст. Ва ҳамчунин ҳар кор, ки пеш меояд, бад-он вақт илми он воҷиб мешавад: масалан, чун никоҳ хоҳад кардан, илми он воҷиб шавад, чунон ки бидонад, ки ҳаққи зан бар шӯй чист ва дар ҳоли ҳайз мубоҳ нест сӯҳбат кардан ва пас аз ҳайз, то таҳорат накунад ва ҳамчунин он чи бад-он тааллуқ дорад. Ва агар ба масал пешае дорад, илми он пеша бар вай воҷиб шавад. То агар бозаргон бувад, илми рибо бар вай воҷиб шавад, балки воҷиб шавад, ки ҷумла шурути байъ (хариду фурӯш) бидонад, то аз байъи ботил ҳазар тавонад кард. Ва барои ин буд, ки Умар разийаллоҳу анҳу аҳли бозорро дарра ҳамезад ва ба талаби илм мефиристод ва мегуфт, ки «ҳар ки фиқҳи байъ надонад, набояд, ки дар бозор бувад, ки он гоҳ ки ҳаром хӯрад ва рибо хӯрад, вайро хабар набувад». Ва ҳамчунин ҳар пешаеро илме аст, то агар ҳаҷҷом[1] бувад, масалан, бояд ки бидонад, ки чӣ чиз шояд аз одамӣ бибурад ва чӣ дандон шояд, ки биканад ва то чӣғоят шояд, ки дар доруи ҷароҳатҳо иртикоб кунад ва амсоли ин.

Ва ин илмҳо ба ҳоли ҳар касе бигардад. Ва бар баззоз воҷиб набувад, ки илми пешаи ҳаҷҷом биёмӯзад ва на ҳаҷҷом воҷиб бувад, ки илми баззозӣ бидонад. Мисоли илми корҳои карданӣ ин аст.

Аммо нокарданӣ, илми он низ воҷиб аст, валекин ба ҳоли ҳар кас бигардад. Агар он бувад, ки он кас, ки дебо пӯшад ё ҷое бошад, ки хамр (шароб) хӯранд ё гӯшти хук хӯранд ё дар ҷое бошад, ки ба ғасб ситада бошанд, ё моле ҳаром дар даст дорад, воҷиб шавад бар уламо, ки вайро ин илм биёмӯзанд ва бигӯянд, ки ҳаром аз он чист, то даст бидорад. Ва агар ҷое бошад, масалан, ки бо занон мухолатат (омезиш) дорад, бар вай воҷиб шавад, ки бидонад, ки маҳрам кист ва номаҳрам кист ва назар ба кӣ раво набошад.

Ва ин низ ба ҳоли ҳар кас бигардад, ки ҳар касе дар маъразди коре дигар бошад, бар вай воҷиб нашавад, ки илми кори дигарон биёмӯзад, ки бар занон воҷиб нашавад, ки биёмӯзанд, ки дар ҳоли ҳайз талоқ додан раво набувад ва ҳар марде, ки талоқ хоҳад дод, воҷиб шавад, ки биёмӯзад.

Аммо он ки ба дил тааллуқ дорад, ду ҷинс аст: яке ба аҳволи дил тааллуқ дорад, яке ба эътиқодот.

Аммо он чи ба аҳволи дил тааллуқ дорад, мисоли он ин бувад, ки воҷиб бувад, ки бидонад, ки кибру ҳасад ҳаром аст ва гумони бад бурдан ва амсоли ин. Ва ин фарзи айн аст бар ҳама халқ, ки ҳеч кас аз чунин

[1] Кори ҳаҷҷом дар қадим хатна кардан ва раг задан ва ғайри он будааст.

маонӣ холӣ набошад. Пас, илми он ва илми илоҷи он воҷиб бувад, ки ин навъи бемории ом аст ва илоҷи он бе илм рост наёяд. Ва аммо илми байъ ва салам (пешхарид) ва раҳну иҷорат ва ин аҷнос, ки дар фиқҳ гӯянд, фарзи кифоят аст; фарзи айн бар касе шавад, ки он ба муомилат бихоҳад кард. Ва бештари халқ аз он холӣ тавонад буд, аммо аз ин аҳвол дил холӣ натавонад буд.

Аммо ҷинси дигар, ки ба эътиқод тааллуқ дорад, он бувад, ки агар дар эътиқод вайро шакке падид ояд, бар вай воҷиб бувад, ки он шак аз дил бибарад: ҳар гоҳ ки он шак дар эътиқоде бошад, ки воҷиб бувад дар асли хеш, ё дар эътиқоде, ки шак дар он раво набувад.

Пас, аз ин ҷумла маълум шуд, ки илм бар ҳама мусалмонон фариза аст, ки ҳеч мусалмон аз ҷустани илм мустағнӣ нест. Валекин он илм якҷинс нест ва дар ҳаққи ҳар касе баробар нест, балки ба аҳвол ва авқот бигардад. Аммо ҳеч кас аз навъе ҳоҷат бад-ин маънӣ холӣ набошад. Пас, аз ин гуфт расул алайҳиссалом, ки: «Ҳеч мусалмон нест, ки на талаби илм бар вай фариза аст», яъне талаби илме, ки ба амал ба он ҳоҷатманд бувад.

**– ФАСЛ –**

**[Узри беилмӣ дар дин пазируфта нест]**

Чун маълум шуд, ки бар ҳар касе омӯхтани он илм воҷиб аст, ки дар роҳи муомилати вай аст, бидонистӣ ки оммӣ пайваста дар хатар бошад, ки вайро коре дар пеш ояд ва ба нодонӣ бикунад, ки надонад, ки андар он ҳикмате ҳаст ва бад-ин маъзур набошад: ҳар гаҳ ки ҳоҷат бад-он ғолиб бувад ва нодир набошад. Масалан, касе дар ҳоли ҳайз мубоширaт кунад ё пас аз ҳайз пеш аз сар шустан ва гӯяд, ки ин илм надонистам: маъзур набошад.

Ва аз зане, ки пеш аз субҳ пок шавад ва намози шом ва намози хуфтан қазо накунад, ки наёмӯхта бошад, ё марде, ки занро дар ҳоли ҳайз талоқ диҳад ва наёмӯхта бошад, ки ҳаром аст: маъзур набошад. Ва бо вай гӯянд: «Туро гуфта будем, ки талаби илм фариза аст, аз ин фариза чаро даст бидоштӣ, то дар ҳаром афтодӣ?» Магар ки воқеаи нодир бошад, ки афтодани он мутаваққеъ набувад: он гоҳ маъзур бошад.

**– ФАСЛ –**

## [Ҳеч коре бузургвортар аз илм нест]

Чун донистӣ, ки оммӣ ба ҳеҷ вақт аз хатар холӣ набошад, аз ин ҷо маълум шавад, ки ҳеч коре, ки одамӣ бад-он машғул хоҳад шуд, фозилтар ва бузургвортар аз илм нахоҳад буд. Ва ҳар пешае, ки бад-он машғул хоҳад шуд, барои талаби дунё хоҳад буд. Ва илм бештари халқро дар дунё низ беҳтар аз пешаҳо, чи мутааллим аз чаҳор ҳол холӣ набувад:

Ё кифояти хеш дорад аз дунё ба меросе ё ба ҷиҳате дигар: илм ҳиросати (нигоҳдории) моли вай бувад ва сабаби иззи вай бувад дар дунё ва сабаби саодати охират бувад. **Яке** ин бувад.

**Дигар,** касе бошад, ки кифояти хеш надорад, валекин дар вай қаноат бошад, ки бад-он чи бошад кифоят тавонад кард ва қадри дарвешӣ бидонад дар мусалмонӣ, ки дарвешон пеш аз тавонгарон ба понсад сол дар биҳишт хоҳанд шуд: илм дар ҳаққи ин кас сабаби осоиши дунё ва саодати охират бувад.

**Се дигар,** касе бувад, ки илм биёмӯзад ва ҳаққи вай аз ҳалол бувад, аз байтулмол ё аз дасти мусалмонон ба вай расад, чандон ки кифояти вай бошад, бе он ки вайро талаби ҳароме бояд кард, ё аз султони золим чизе талаб бояд кард. Пас ин ҳар се касро талаби илм дар дин ва дунё аз ҳама корҳо беҳ бошад.

**Чаҳорум**, касе бошад, ки кифояти худ надорад ва мақсуди вай аз илм талаби дунё бошад ва рӯзгор чунон бувад, ки талаб натавонад кардан кифояти хеш, илло аз идрори (моҳонаи) султон, ки аз вуҷуҳи хироҷу зулм бошад, ё аз мардумон бе риёву мазаллат талаб натавонад кард: ин касро ва ҳар киро мақсуд аз талаби илм молу ҷоҳ бошад ва ба илм ба даст хоҳад овардан, он авлотар, ки ба касб машғул шавад. Чун аз илме, ки фарзи айн аст, бипардохт, ки инчунин кас шайтоне шавад аз шаётини инс ва халқе бисёр бв вай табоҳ шавад ва ҳар оммие, ки дар вай нигарад, ки вай ҳаром меситонад ва ҳама ҳилатҳо мекунад дар талаби дунё, ба вай иқтидо (пайравӣ) кунад ва фасоди вай дар миёни халқ беш аз салоҳ бошад. Пас, чунин донишманд ҳарчанд камтар – беҳтар. Пас он беҳтар, ки дунё аз корҳои дунёӣ талаб кунад, на аз корҳои динӣ. Агар касе гӯяд, ки: «Илм вайро аз роҳи дунё бозхонад, чунон ки гурӯҳе гуфтаанд: «Таъалламно-л-ъилма *ли ғайриллоҳи*, фа або-л-ъилму ан йакуна илло *лиллоҳи*» – «Илм на барои Худо омӯхтем, валекин илм худ моро ба роҳи Худо бурд». Ҷавоб он аст, ки он илми Китоб ва суннат ва асрори роҳи охират ва ҳақоиқи шариат бувад, ки эшонро боз роҳи охират ва боз роҳи Худой барад ва он гоҳ боисти он дар ботини эшон бувад, ки кореҳ (без-

ор) буданд шараҳи (ҳирси) хешро ба дунё ва бузургони динро медиданд, ки аз дунё дур буданд ва эшон орзуманд буданд, ки ба эшон иқтидо кунанд. Чун илм он бувад ва ҳоли рӯзгор чунон бувад, умедвор бувад, ки эшон ба сифати он илм гарданд ва илм табаъи эшон нагардад.

Аммо ин илмҳо, ки дар ин рӯзгор мехонанд, чун: хилофи мазҳаб ва калому қисас ва томот ва ин муаллимон, ки дар рӯзгоранд, ки аз илмҳои хеш доми дунё сохтаанд: мухолатат бо эшон ва таҳсили илм аз эшон мардро аз роҳи дунё бинагардонад. Ва *лайса-л-хабару ка-л-муъойанати*[1], нигоҳ кун, то бештари ин қавм аз уламои дунёанд ё аз уламои охират ва халқро аз мушоҳидаи аҳволи эшон суд аст ё зиён?

Аммо агар ҷое касе бувад, ки ба тақво ороста бувад ва роҳи уламои салаф дорад ва ба таълими илме машғул бошад, ки андар он тахвиф ва таҳзир (тарсондан) бошад аз ғурури дунё, сӯҳбат ва мушоҳидаи ин кас ҳамаро нофеъ бувад, то ба таълим чӣ расад. Ва чун илме омӯзад, ки судманд бошад, аз ҳама корҳо авлотар бошад. Ва илми судманд он бувад, ки вайро ҳақорати дунё маълум кунад ва хатари кори охират ба вай намояд ва ҷаҳлу ҳамоқати касоне, ки эшон рӯй ба дунё овардаанд ва аз охират эъроз кардаанд, ошкоро кунад ва офати кибру ҳасад ва риёву бухл ва уҷб (худбинӣ) ва ҳирсу шараҳ ва ҳубби дунё бишиносад ва илоҷи он бидонад: ин илм касеро, ки бар дунё ҳарис бувад, ҳамчун об бувад ташнаро ва чун дору бувад беморро.

Аммо машғул будани ин кас ба фиқҳу хилоф[2] ва калому адаб ҳамчун бемор бошад, ки чизе хӯрад, ки дар иллати вай зиёдат кунад, ки бештар аз ин илмҳо тухми ҳасад ва риё ва мубоҳот (худнамоӣ) ва муодот (душманӣ) ва руунат (зоҳиророӣ) ва тасаввуқ (худороӣ ва бозоргармӣ) ва такаббур ва талаби ҷоҳ дар дил афканад ва ҳарчанд, ки бештар хонад, он дар дил мӯҳкамтар мешавад; чун мухолатат бо қавме дорад аз мутафаққиҳа[3], ки бад-он машғул медорад ва чунон шавад, ки агар вақте хоҳад, ки аз он роҳ тавба кунад, бар вай душвор ояд ва натавонад.

## АСЛИ СЕЮМ

### Дар таҳорат аст

[1] Ва нест хабар монанди дидан.

[2] Илми хилоф – илми баҳс дар ихтилофи фатво ва раъйи мазоҳиб ва тариқаҳои мухталифи дини ислом аст.

[3] Касоне, ки бо илми фиқҳ машғул мебошанд ё чунин менамоянд.

Бидон, ки Худой субҳонаҳу ва таъоло мегӯяд: «Инналлоҳа йуҳиббу-т-таввобина ва йуҳиббу-л-мутатаҳҳирина» – «Худой поконро дӯст дорад». Ва расул саллаллоҳу алайҳи гуфт: «Ат-туҳуру шатру-л-имони» – «Покӣ як нимаи мусалмонӣ аст»; ва низ мегӯяд: «Бунийа-д-дину ъала-н-назофати» – «Бинои мусалмонӣ бар покӣ аст». Пас гумон мабар, ки ин ҳама фазлу бузургӣ покирост, ки дар тану ҷома бошад, ба истеъмоли об, балки покӣ бар чаҳор табақа аст:

**Табақаи аввал** покии сирри дил аст аз ҳар чи ҷуз Ҳақ таъоло аст, чунон ки Ҳақ таъоло мегӯяд: «Қулиллоҳу сумма зарҳум»[1]. Ва мақсуд аз ин он аст: то чун аз ғайри Ҳақ таъоло холӣ бошад, ба Ҳақ таъоло машғул ва мустағриқ шавад. Ва ин таҳқиқи калимаи «ло илоҳа иллаллоҳ» бувад ва ин дараҷаи имони сиддиқон аст. Ва покӣ аз ғайри Ҳақ як нимаи имон аст: то аз ғайри Ҳақ таъоло пок нашавад, ба зикри Ҳақ таъоло ороста нагардад.

**Табақаи дуввум** покии зоҳири дил аст аз ахлоқи нописандида, чун ҳасаду кибру риё ва ҳирсу адоват ва руунат ва ғайри он, то ороста шавад ба ахлоқи поку писандида, чун тавозӯъ ва қаноату тавба ва сабру хавфу раҷо ва муҳаббат ва ғайри он. Ва ин дараҷаи имони муттақиён аст. Ва покӣ аз ахлоқи мазмум як нима аз имон аст.

**Табақаи саввум** покии ҷавориҳ аст ва андомҳои тан аз маъсиятҳо, чун ғайбат ва дурӯғ ва ҳаром хӯрдан ва хиёнат кардан ва дар номаҳрам нигаристан ва ғайри он, то ороста шавад ба адаб ва фармонбардорӣ дар корҳо. Ва ин дараҷаи имони порсоён аст. Ва пок доштани андомҳо аз ҷумлаи ҳаромҳо як нимаи имон аст.

**Табақаи чаҳорум** пок доштани тану ҷома аст аз наҷосатҳо, то ҷумлаи тан ороста шавад ба рукӯъу суҷуд ва аркони намоз; ва ин дараҷаи покии мусалмонӣ аст, ки фарқ миёни мусалмону кофир дар муомилат бад-ин намоз аст. Ва ин покӣ низ як нима аз имон аст.

Пас бад-ин ваҷҳ маълум шавад, ки дар ҳама табақаҳои имон покӣ як нимаи имон аст ва ба ҳукми он ки нимаи пешин аст, гуфт: «Бунийа-д-дину ъала-н-назофати» – «Бинои дин бар вай аст».

Пас ин таҳорати тану ҷома, ки ҳамгинон рӯй бад-он овардаанд ва ҷаҳд ҳама дар он кунанд, дараҷаи бозпасини таҳоратҳост. Валекин аз он ки осонтар аст ва нафсро низ дар вай насиб аст, ки покизагӣ хуш бошад ва нафс ба роҳат бувад андар он ва ҳар касе низ онро бибинад ва порсоии вай бад-он бидонад, бад-ин сабаб бар мардумон осонтар бувад.

Аммо покии дил аз ҳасад ва кибру риё ва дӯстии дунё ва покӣ аз

---

[1] Бигӯ: Худо, пас вогузор эшонро.

маъсияту гуноҳ, нафсро дар он ҳеч насиб нест ва чашмҳои халқ бар он наюфтад, ки он назорагоҳи Ҳақ аст, на назорагоҳи халқ, бад-ин сабаб ҳар касе дар он рағбат накунад.

## – ФАСЛ –

### [Эҳтиёт ба чӣ шароите равост]

Ин таҳорати зоҳир агарчи дараҷаи бозпасин аст, фазли вай низ бузург аст. Валекин ба шарти он ки адаби вай нигоҳ дорад ва васвасаву исрофро бад-он роҳ надиҳад, чун ба ҳадди васвасаву исроф расад, макрӯҳ ва нописандида бувад ва бошад, ки базаҳкор (гуноҳкор) гардад. Ва ин эҳтиётҳо, ки одати сӯфиён аст аз ҷӯраб (ҷӯроб) доштан ва эзор ба сар даргирифтан[1] ва оби пок ба яқин талаб кардан ва офтоба нигоҳ доштан, то касе даст бар вай фаро накунад, ҳама некӯст. Ва касоне, ки аз фуқаҳо ва дигарон, ки он нигоҳ надоранд, раво нест, ки бар эшон эътирозе кунанд, илло ба шарте ва эшонро низ (раво) нест, ки бар фуқаҳо ва дигарон, ки эҳтиёт накунанд, эътироз кардан аслан, чи он эҳтиётҳо некӯст, валекин ба шаш шарт:

**Шарти аввал** – он ки ба сабаби рӯзгор бурдан бад-он, аз коре фозилтар аз он бознамонад, чи агар касеро қудрати он бошад, ки ба омӯхтани илме машғул шавад, ё ба фикрате машғул шавад, ки он зиёдати кашфе бошад, ё ба касбе машғул шавад, ки он кифояти иёли вай бувад, то ӯро аз халқ суол набояд кардан ва аз дасти мардумон набояд хӯрдан ва рӯзгор бурдан ба эҳтиёти таҳорат вайро боздорад аз ин, нашояд, ки бад-ин эҳтиётҳо машғул шавад, ки ин ҳама муҳимтар аст аз эҳтиёти таҳорат. Ва ба чунин сабаб буд, ки ҳаргиз саҳоба ба чунин эҳтиётҳо машғул нашуданд, ки эшон ба ҷиҳод ва касбу талаби илм ва ба корҳои муҳимтар аз ин машғул буданд; ва барои ин буд, ки пойбараҳна бирафтандӣ ва бар замин намоз кардандӣ ва бар хок нишастандӣ ва таом хӯрдандӣ ва даст бар кафи пой молидандӣ ва аз арақи сутурон ҳазар накардандӣ ва ҷаҳди бештар дар покии дил кардандӣ, на дар покии тану ҷома. Пас агар касе бад-ин сифат бувад, сӯфиёнро бар вай эътироз нарасад. Ва касе, ки ба коҳилӣ аз эҳтиёт даст бидорад, вайро нашояд, ки бар аҳли эҳтиёт эътироз кунад, ки кардани эҳтиёт аз нокардан фозилтар аст.

**Шарти дуввум** – он ки хештан аз риё ва руунат нигоҳ дорад, ки ҳар ки эҳтиёт кунад, аз сар то пои вай мунодо мекунад, ки: «Ман порсоам, ки

[1] Худро дар пӯшише пӯшондан, ки гарду ғубор ба сару рӯй нарасад.

хештан чунин пок медорам»; ва вайро аз он шарафе падид ояд. Агар пой бар замин ниҳад, ё аз офтобаи дигаре таҳорат кунад, тарсад, ки аз чашми мардумон бияфтад. Бояд ки хештанро дар ин биёзмояд ва дар пеши мардумон пой бар замин ниҳад ва роҳи рухсат сипарад ва дар сар тадоруки эҳтиёт бикунад: агар нафси вай дар ин мунозиате кунад, бидонад, ки офати риё ба вай роҳ ёфтааст, акнун бар вай воҷиб бувад, ки пои бараҳна равад ва бар замин намоз кунад ва аз эҳтиёт даст бидорад, ки риё ҳаром аст ва эҳтиёт суннат; чун аз ҳаром ҳазар натавонад, илло ба тарки эҳтиёт, бар вай воҷиб бувад тарки эҳтиёт гуфтан.

**Шарти сеюм** – он ки гоҳ-гоҳ низ роҳи рухсат меравад ва эҳтиёт бар хештан фарз нагардонад, чунон ки расул саллаллоҳу алайҳи аз митҳараи (офтобаи) мушрике таҳорат кардааст; ва Умар разийаллоҳу анҳу аз сабӯи зане тарсо таҳорат кардааст; ва эшон дар бештари аҳвол бар хок намоз кардаанд; ва касе, ки дар хуфтан миёни хеш ва миёни хок ҳеч ҳиҷоб накардӣ, вайро бузургтар доштандӣ. Пас чун сирати эшонро маҳҷур (дур) кунад ва ношоист дорад ва нафси вай мусомиҳат накунад (раво надорад) мувофиқати эшонро, далели он бошад, ки нафс дар ин эҳтиёт шарафе ёфтааст; муҳим бошад, ки даст аз ин бидорад.

**Шарти чаҳорум** – он ки ҳар эҳтиёте, ки дар он ранҷи мусалмоне бошад, даст бидорад, ки ранҷондани дили халқ ҳаром аст ва тарки эҳтиёт ҳаром нест. Чунон ки касе қасди он кунад, ки дасти вай бигирад дар салом, ё муониқа (якдигарро дар оғӯш гирифтан) кунад ва дасту рӯи вай арақ дорад, вай хештан бозкашад, ин ҳаром бошад! Балки хулқи некӯ ва тақарруб намудан бад-он мусалмон дар ин вақт аз ҳазор эҳтиёт муборактар бувад ва фозилтар. Ва ҳамчунин агар касе пой бар саҷҷодаи вай ниҳад, аз офтобаи вай таҳорат кунад ва аз кӯзаи вай об хӯрад, нашояд, ки манъ кунад ва кароҳият (нафрат) изҳор кунад, ки расул – саллаллоҳу алайҳи – оби Замзам хост, Аббос разийаллоҳу анҳу гуфт: «Дастҳои бисёр дар об кардаанд ва шӯрида карда, то туро далве хос талаб кунам ва об баркашам». Гуфт: «Не! Ман баракати дасти мусалмонон дӯсттар дорам».

Ва бештари қурроони (қориёни) ҷоҳил ин дақоиқ нашиносанд ва хеш андарчинанд (канор гиранд) аз касе, ки эҳтиёт накунад ва вайро биранҷонанд ва бошад, ки бо падару модар ва рафиқу бародар суханҳои дурушт гӯянд, чун даст ба офтоба ва ҷомаи эшон дароз карда бошанд. Ва ин ҳама ҳаром аст: чӣ гуна раво бошад ба сабаби эҳтиёте, ки воҷиб нест – ва бештар он бошад, ки қавме, ки ин кунанд, такаббуре дар сари эшон падид ояд, ки миннат бар мардумон ниҳанд, ки мо худ чунин мекунем ва ба ғанимат доранд, ки хештан аз касе фароҳам гиранд, то вайро

биранҷонанд ва покии хеш арза кунанд ва фахри хеш падид оранд ва дигаронро наҷас ном кунанд бад-он ки чунон ки саҳоба осон фаро гирифта бошанд, фаро гирад; ва агар касе дар истинҷо (пок кардани наҷосат аз худ) ба санг иқтисор (басанда) кунад, ин худ аз кабоир шиносанд. Ва ин ҳама аз хабоиси ахлоқ аст ва далели наҷосати ботин аст ва дил пок доштан аз ин хабосат фариза аст. Ин ҳама сабаби ҳалок аст ва эҳтиёт даст бидоштан сабаби ҳалок нест.

**Шарти панҷум** – он ки ҳамин эҳтиёт дар хӯрданиву пӯшиданӣ ва гуфтанӣ нигоҳ дорад, ки он муҳимтар аст. Чун муҳимтар даст надорад, далели он бувад, ки ин эҳтиёт барои руунат ё барои одат мекунад. Чунон ки касе, ки таом хӯрад дар вақте, ки гуруснагии вай ба зарурат набошад, он гоҳ то дасту даҳон нашӯяд, намоз накунад ва ин миқдор надонад, ки ҳар чи наҷас аст, бе зарурат чаро мехӯрад? Ва агар пок аст, даст чаро мешӯяд? Пас бар ҷомае, ки оммиён шуста бошанд, намоз менакунад ва таоме, ки дар хонаи авом пухта бошанд, чаро мехӯрад? Ва эҳтиёт дар покии луқма муҳимтар аст. Ва бештари ин қавм дар хонаи бозориён таоми пухта хӯранд ва бар ҷомаи эшон намоз накунанд! Ва ин на нишони сидқ бошад дар ин кор.

**Шарти шашум** – он ки ин эҳтиёт ба мункарот ва манҳиёт адо накунад: чунон ки бар се бор зиёдат кунад дар таҳорат, ки бори чаҳорум наҳӣ аст, ё таҳорат дароз бикашад ва мусалмоне дар интизори вай мебошад, ки ин нашояд; ё оби бисёр бирезад, ё намоз аз аввали вақт таъхир кунад; ё имом бошад, аҳли ҷамоат дар интизор дорад; ё мусалмонеро ваъда дода бошад ба коре ва он дер мешавад, ё ба сабаби он рӯзгор касби вай мебишавад ва иёли вай зоеъ мемонад, ки ин чунин корҳо ба сабаби эҳтиёте, ки фаризае нест, мубоҳ нагардад; ё саҷҷода фарох фурӯ афканад дар масҷид, то касе ҷома ба вай бозназанад, ки аз ин се чиз мункар бувад: **яке он ки** порае аз масҷид ғасб карда бошад аз мусалмонон ва ҳаққи вай беш аз он нест, ки вай суҷуд кунад; ва **дуввум он ки** чунин саф пайваста натавон доштан ва суннат он аст, ки китф ба китф, бародарвору пайваста; **саввум он ки** аз мусалмоне ҳазар мекунад, чунон ки аз саг ва наҷосатҳо ҳазар кунанд ва ин нашояд. Ва ҳамчунин мункароти бисёр, ки басе қуррои ҷоҳил ба сабаби эҳтиёт иртикоб кунанд ва надонанд.

### – ФАСЛ –

### [Ақсоми таҳорати зоҳир]

Чун донистӣ, ки таҳорати зоҳир ҷудо аст аз таҳорати ботин ва таҳорати ботин се аст: яке – таҳорати ҷавориҳ аз маосӣ; дуввум – таҳорати дил аз ахлоқи бад; саввум – таҳорати сирр аз ҳар чи ҷуз Ҳақ аст. Бидон, ки таҳорати зоҳир низ се қисм аст: яке – таҳорат аз наҷосат; дуввум – аз ҳадасу ҷанобат; саввум – аз афзунии тан чун нохуну мӯй ва шӯх (чирк) ва ғайри он.

## ҚИСМИ АВВАЛ

### Таҳорат аз наҷосат

Бидон, ки ҳар чи Ҳақ таъоло офаридааст аз ҷамодот, ҳама пок аст, магар шаробе, ки мастӣ орад, ки андаку бисёри вай палид (наҷас) аст. Ва ҳар чи ҷонвар аст, ҳама пок аст, илло сагу хук. Ҳар ҷонваре, ки бимирад, палид аст, магар чаҳор: одамиву моҳӣ ва малаху ҳар чи дар тани вай хун равон нест, чун магасу занбӯр ва каждуму кирм, ки дар таом афтад. Ва ҳар чи дар ботини ҷонварон мустаҳил ва гардида шавад, ҳама палид аст, магар он чи асли ҷонварон аст, чун манӣ ва хояи мурғу кирми абрешим ва ҳар чи гардида набошад, чун арақу ашк, пок бувад. Ва ҳар чи палид аст, бо он намоз нашояд кард, магар панҷ навъ, ки аз он афв кардаанд ба сабаби душворӣ. **Яке** – асари истинҷо, ки се санг ба кор доштӣ, бимонад, ба шарти он ки аз ҷойгоҳи хеш фаротар нашуда бошад. **Дуввум –** гили шоҳроҳ, агарчи дар вай наҷосат ба яқин мебинад, лекин он миқдор, ки хештан аз он нигоҳ натавон дошт, маъфу (бахшидашуда) бувад, магар касе, ки бияфтад ё сутуре ҷомаи вай табоҳ кунад, ки он нодир бошад ва маъфу набувад. **Саввум –** наҷосат, ки бар мӯза шавад, он қадар, ки аз он ҳазар натавон кард, маъфу бувад; чун бо мӯза намоз кунад, он гоҳ, ки мӯза дар замин молад. **Чаҳорум** – хуни кайки андак ва бисёри он аз ҷомаи ту ва ҷомаи дигаре маъфу бувад, агарчи бо он арақ карда бошад. **Панҷум** – хуноб, ки аз басарот (доначаҳои пӯсти бадан) берун ояд, ки пӯсти одамӣ аз он холӣ набошад; ва ҳамчунин рутубате равшан, ки аз басароти ҷараб берун ояд, магар он ки бузург бошад ва аз вай риме берун ояд, он ҳамчун думмал бошад ва нодир бувад ва шустани он воҷиб бувад, агар асаре пас аз шустан бимонад, умедворем, ки маъфу бувад. Аммо агар касе раг зада бошад, ё ҷароҳате расида бошад, бибояд шуст хуни онро, пас агар асаре бимонад ва хатар бувад дар шустан, намоз қазо бояд кард, ки ин узре нодир бошад.

### – ФАСЛ –

### [Обҳои пок ва нопок]

Ҳар ҷое, ки наҷас бошад, як бор об бар ӯ бигузорад, пок шавад, магар ки айни наҷосат бар вай бимонад, он гоҳ мебояд шуст, то айни наҷосат бишавад ва агар бишусту бимолид ва ба нохун боре ду бирандид ва боз ҳам он ранг ё бӯй бимонд, пок шуд.

Ва ҳар об, ки Худои таъоло офаридааст, пок аст ва поккунанда аст, магар чаҳор об. **Яке** он, ки як бор дар ҳадас ба кор доштӣ, ки он пок аст, поккунанда нест. **Дуввум** он, ки дар наҷосат ба кор доштӣ, ки он поккунанда нест, аммо агар бӯй ва рангу таъми вай нагардидааст ба сабаби наҷосат, пок аст. **Саввум** он, ки камтар аз дувисту панҷоҳ ман бошад ва палидӣ дар вай афтод, агарчи мутағайййир нашуд, палид аст – ба мазҳаби Шофиӣ. Аммо агар дувисту панҷоҳ ман беш бошад, то мутағайййир нагардад ба наҷосате, ки дар вай афтад, палид нашавад. **Чаҳорум** обе, ки бӯй ва рангу таъми вай бигардид ба чизе пок, ки обро аз он нигоҳ натавон дошт, чун заъфарон ва собуну ушнон ва орд ва ғайри он, ки пок аст, на поккунанда, аммо агар тағйири вай камтар бувад, поккунанда бошад.

## ҚИСМИ ДУВВУМ

### Таҳорати ҳадас аст

Ва андар вай панҷ чиз бибояд донист: адаби қазои ҳоҷат, истинҷо, вузӯ ва ғуслу таяммум.

## ФАСЛИ АВВАЛ

### Одоби қазои ҳоҷат

Бояд ки агар дар саҳро бувад, аз чашми халқ дур шавад ва агар тавонад, дар паси деворе шавад ва аврат пеш аз нишастан бараҳна накунад; ва рӯй сӯи офтобу моҳ накунад; ва қибларо паси пушт накунад; ва рӯй фаро қибла накунад, магар дар биное бошад, ки он раво бувад, валекин авлотар он бувад, ки қибла бар чапу рост бувад; ва ҷое, ки мардумон он ҷо гирд оянд, ҳадас накунад; ва дар оби истода бавл накунад; ва дар зери

дарахти мевадор ҳадас накунад; ва дар ҳеч сӯрох ҳадасу бавл накунад; ва дар замини сахт ва дар баробари бод бавл накунад, то ба шанҷ ба вай бознаёяд; ва барпой истода бавл накунад, илло ба узре; ва дар нишастан эътимод бар пои чап кунад; ва ҷое, ки он ҷо вузӯ ва ғусл кунанд, бавл накунад. Ва чун дар таҳоратҷой шавад, пои чап дар пеш ниҳад ва чун берун ояд, пои рост. Ва ҳеч чиз ки номи Худои таъоло бар вай набишта бувад, бо худ надорад. Ва сари бараҳна ба қазои ҳоҷат нашавад. Ва чун даршавад, бигӯяд: «Аъузу биллоҳи мина-р-риҷси-н-наҷаси-л-хабиси-л-мухбиси; мина-ш-шайтони-р-раҷим»[1]. Ва чун берун ояд, бигӯяд: «Алҳамду лиллоҳи-л-лазӣ азҳаба ъаннӣ мо йуъзунӣ ва абқо ъалаййа мо йанфаъанӣ»[2].

## ФАСЛИ ДИГАР

### Дар истинҷо

Бояд ки се кулӯх ё се санг рост карда бошад (бо худ дошта бошад) пеш аз қазои ҳоҷат, чун фориғ шавад, ба дасти чап бигирад ва бар ҷое ниҳад, ки палид набошад, он гоҳ меронад то ба мавзеи наҷосат ва он ҷо мегардонад ва наҷосат мерабояд, чунон ки фаротар набарад наҷосатро. Инчунин се санг ба кор дорад ва агар пок нашавад, ду дигар ба кор дорад, то тоқ бувад. Он гоҳ санге бузургтар ба дасти рост бигирад ва қазиб (олати бавл кардан) ба дасти чап бигирад ва бар он санг фароз оварад се бор, ё ба деворе фароз оварад се ҷой; ва дасти чап ҷунбонад, на дасти рост. Ва агар бад-ин қаноат кунад, кифоят кунад, лекин авлотар он бувад, ки ҷамъ кунад миёни обу санг. Ва чун об ба кор хоҳад дошт, аз ин ҷой бархезад дар ҷои дигар шавад, ки об бар вай набишанҷад (тарашшӯҳ накунад) ва ба дасти рост об мерезад ва ба дасти чап мемолад – ба кафи даст – чандон ки бидонад, ки ҳеч асар намонад; чун донист, об бисёр нарезад ва нерӯ накунад (фишор наёварад), то об ба ботин расад. Валекин ба вақти истинҷо хештан суст фурӯ гузорад. Ва ҳар чи бад-ин миқдор об ба вай нарасад, он аз ботин аст ва онро ҳукми наҷосат нест, то васвасаро ба худ роҳ надиҳад. Ва ҳамчунин дар истибро (пок кардани худ аз пешоб) се бор даст ба зери қазиб фурӯ оварад ва се бор биафшонад ва се гом фаро равад ва се бор танаҳнуҳ (сурфаи кӯтоҳ) кунад ва беш аз ин хештанро

---

[1] Паноҳ мебарам ба Худо аз касофати палиди нопоки нопоккунанда, аз шайтони рондашуда.

[2] Ситоиш Худоеро, ки он чи маро озор медод, аз ман дур кард ва он чи ба ман судманд аст, барои ман ба ҷо гузошт.

ранҷа надорад, ки васвос ба вай роҳ ёбад. Агар ин карда бошад ва ҳар замон мепиндорад, ки пас аз истинҷо тарӣ падид омад, об бар эзори пой резад, то гӯяд: аз он аст; ва расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам бад-ин фармудааст – барои васвосро.

Ва чун аз истинҷо фориғ шавад, даст ба девор дармолад ё бар замин, он гоҳ бишӯяд, то ҳеч бӯй намонад; ва бигӯяд дар вақти истинҷо: «Аллоҳумма таҳҳир қалбӣ мина-н-нифоқи, ҳассин фарҷӣ мина-л-фавоҳиши»[1].

## Кайфияти вузӯ

Чун аз истинҷо фориғ шуд, мисвок кунад ва ибтидо ба ҷониби рост кунад – забар, он гоҳ зер, он гоҳ ба ҷониби чап – забар, он гоҳ зер, он гоҳ даруни дандон бар ҳамон тартиб, он гоҳ ба забону ком фароз оварад. Ва мисвок кардан муҳим донад, ки дар хабар аст, ки «Як намози бомисвок бо ҳафтод намози бемисвок баробар бувад». Ва ният кунад ба вақти мисвок, ки роҳи гузари зикри Ҳақ таъоло пок кунад.

Ва ба ҳеч вақт, ки ҳадас кунад, аз вузӯ даст бинадорад, ки расул алайҳиссалом, чунин кардӣ. Ва ба ҳар вақт, ки вузӯ кунад, мисвок бикунад ва агар вузӯ накунад ва донад, ки дар даҳон тағйир падид омадаст, ба сабаби он, ки хуфта буда бошад, ё бисёр даҳон бар ҳам ниҳода бошад, ё чизе бӯйдор хӯрда бошад, мисвок суннат бошад.

Пас чун фориғ шуд, бар болое нишинад – рӯй ба қибла – ва бигӯяд: «Бисмиллоҳи-р-Раҳмони-р-Раҳим. Аъузу бика мин ҳамазоти-ш-шаётини. Ва аъузу бика Рабби ан йаҳзурунӣ»[2] ва се бор ҳар ду даст бишӯяд ва бигӯяд: «Аллоҳумма иннӣ асъалука-л-йумна ва-л-бараката ва аъузу бика мина-ш-шуъми ва-л-ҳалакати»[3]. Ва нияти истибоҳати намоз кунад ё нияти рафъи ҳадас кунад ва нигоҳ дорад, то ба вақти рӯй шустан.

Он гоҳ об дар даҳон кунад – се бор ва об ба ком афканад, магар ки рӯза дорад – ва бигӯяд: «Аллоҳумма аъиннӣ ъало зикрика ва шукрика ва тиловати Китобика»[4]. Он гоҳ се бор об дар бинӣ кунад ва бидамад ва бигӯяд: «Аллоҳумма ариҳнӣ роиҳата-л-ҷаннати ва Анта ъаннӣ розин»[5]. Пас се бор рӯй бишӯяд ва бигӯяд: «Аллоҳумма, баййиз ваҷҳӣ би нурика

---

[1] Худоё, пок кун дили маро аз дурӯӣ ва нигоҳ дор аврати маро аз корҳои зишт.

[2] Паноҳ мебарам ба Ту аз васвасаи шаётин. Ва паноҳ мебарам ба Ту – эй Парвардигори ман – аз ин ки ҳозир шаванд [дар вақти намоз].

[3] Худоё, аз Ту мехоҳам хуҷастагӣ ва фаровониро ва паноҳ мебарам ба Ту аз бадбахтиву табоҳӣ.

[4] Худоё, ёрӣ фармо маро бар ёд карданат ва бар сипос гузорданат ва бар хондани Китобат.

[5] Худоё, бибӯён ба ман бӯи биҳиштро дар ҳолате, ки аз ман хушнуд бошӣ.

йавма табйаззу вуҷуҳу авлийоика»[1]. Ва ҳар мӯй, ки бар рӯй аст, об ба асли он расонад, магар мӯи маҳосине (риш), ки бисёр бошад ва касиф (анбӯҳ ва зиёд) бувад, об ба рӯи маҳосин фурӯ гузорад ва ангушт дар миёни мӯй кунад. Ва тахлил ин бошад. Ва ҳар чи аз ҷониби рӯй аст – аз сару гӯш то гӯшаи пешонӣ – дар ҳадди рӯй бошад. Ва ангушт ба гӯшаи чашм фароз кунад, то он чи дар даруни гӯшаи чашм бувад, аз асари куҳл (сурма) ва ғайри он, берун ояд. Пас, се бор дасти рост бишӯяд – то миёни бозу; ва ҳарчанд зери бозу наздиктар, авлотар ва бигӯяд: «Аллоҳумма аътинӣ китобӣ би йаминӣ ва ҳосибнӣҳисобан йасиран»[2]. Он гоҳ дасти чап ҳамчунин бишӯяд ва ангуштарӣ биҷунбонад, то об ба зери вай даршавад ва бигӯяд: «Аллоҳумма инни аъузу бика ан туътийанӣ китобӣ бишимолӣ ав мин варои заҳрӣ»[3]. Пас ҳар ду даст тар кунад ва сари ангуштон ба ҳам бозниҳад ва бар пеши сар ниҳад ва мебарад то ба қафо (пушти сар) ва он гоҳ ба ҷои хеш оварад, то ҳар ду рӯи мӯ тар шавад. Ва ин як бор бувад, се бор чунин кунад, чунон ки ҳама сар масҳ кунад ҳар боре ва бигӯяд: «Аллоҳумма ғашшинӣ бираҳматика ва анзил ъалаййа мин баракотика ва азлилнӣ таҳта Аршика йавма ло зилла, илло зиллука»[4]. Пас ҳар ду гӯш се бор масҳ кунад ва ангушт дар сурохи гӯш кунад ва ибҳом (сарангушт) ба пушти гӯш фароз оварад ва бигӯяд: «Аллоҳумаҷъалнӣ мина-л-лазина йастамиъуна-л-қавла фа йаттабиъуна аҳсанаҳу»[5]. Пас гардан ҷумла масҳ кунад ва бигӯяд: «Аллоҳума фукка рақабати мина-н-нори ва аъузу бика мина-с-салосили ва-л-ағлоли»[6]. Пас пои рост бишӯяд се бор то миёни соқ ва миёни ангуштон тахлил кунад ба ангушти кеҳини дасти чап аз зери ангуштон ва ибтидо ба кеҳини ангушти пои рост кунад ва хатм ба кеҳини пои чап ва бигӯяд: «Аллоҳумма саббит қадамаййа ъала-с-сироти йавма тазиллу ақдому-л-мунофиқина»[7]. Чун фориғ шавад, бигӯяд: «Ашҳаду ан ло илоҳа иллаллоҳу ваҳдаҳу ло шарика лаҳу; ва ашҳаду анна Муҳаммадан абдуҳу ва расулуҳу. Аллоҳуммаҷъалнӣ мина-т-тавобина ва-ҷъалнӣ мина-л-мутатаҳҳирина ва-ҷъалнӣ мин ибодика-с-солиҳина»[8].

---

[1] Худоё, сафед фармо рӯи маро ба нури Худат рӯзе, ки рӯҳои дӯстонатро сафед мегардонӣ.

[2] Худоё, китобу номаи амали маро ба дасти ростам бидеҳ ва ҳисоби маро ба осонӣ бикаш.

[3] Худоё, паноҳ мебарам ба Ту аз ин, ки китобамро ба дасти чап ё аз пушти сарам ба ман бидиҳӣ.

[4] Худоё, бипӯшон маро ба бахшоишат ва фурӯ рез бар ман аз баракотат ва маро дар сояи Аршат қарор деҳ он рӯзе, ки ҳеҷ сояе ҷуз сояи Ту ёфт намешавад.

[5] Худоё, бигардон маро аз касоне, ки гуфторро мешунаванд ва аз некӯтари он пайравӣ мекунанд.

[6] Худоё, раҳо кун гардани маро аз оташ ва паноҳ мебарам ба Ту аз занҷирҳо ва бандҳо

[7] Худоё, устувор фармо гомҳои маро бар Сирот, дар он рӯзе, ки гомҳои дурӯён меларзад.

[8] Гувоҳӣ медиҳам, ки нест парвардигоре ҷуз Худо ва гувоҳӣ медиҳам, ки Муҳаммад банда ва фиристодаи Ӯст. Худоё, маро аз бозгашткунандагон ва покизагону бандагони некӯкорат қарор

Ва бояд ки маънии ин дуоҳо маълум кунад касе, ки тозӣ надонад, то бидонад, ки чӣ мегӯяд. Ва дар хабар аст, ки: «Ҳар ки таҳорат кунад ва зикри Худои таъоло мекунад, ҷумлаи андомҳои вай пок шавад аз ҳама гуноҳон ва хатоҳо, ки бар вай рафта бошад. Ва чун зикр набувад, ҷуз он ҷо, ки об ба вай расида бошад, пок нашавад». Ва бояд, ки ҳар намозе таҳорат тоза кунад, агарчи ҳадас накарда бошад, чи дар хабар аст: «Ҳар ки таҳорат тоза кунад, Ҳақ таъоло имони вай тоза кунад». Ва чун таҳорат тамом бикунад, бояд ки бидонад, ки ин назорагоҳи халқ аст, ки пок кард ва назорагоҳи Ҳақ таъоло дил аст, чун вайро ба тавба аз ахлоқи нописандида пок накунад, масали вай чун масали касе бувад, ки подшоҳеро меҳмон хоҳад кардан, дари сарои берунӣ пок кунад ва пешгоҳи сарой, ки нишастгоҳи подшоҳ хоҳад буд, палид бигузорад.

## – ФАСЛ –

### [Дар вузӯ шаш чиз кароҳият аст]

Бидон, ки дар вузӯ шаш чиз кароҳият аст: сухан гуфтан ва даст ба рӯй задан; ва даст барафшондан; ва аз обе, ки ба офтоб гарм карда бошад, таҳорат кардан; ва оби бисёр рехтан; ва бар се бор зиёдат кардан. Аммо рӯй хушк кардан бад-он ният, то гард нанишинад, ё даст бидоштан, то асари ибодат бештар бимонад, ҳар ду нақл кардаанд ва ҳар ду рухсат аст. Ва чун ният ин бошад, ҳар ду фазилат аст. Ва аз ханӯри (зарф) сафолин таҳорат кардан авлотар ва ба тавозӯъ наздиктар аз офтобаву тос.

### Кайфияти ғусл

Ҳар ки сӯҳбат кунад, ё манӣ аз вай ҷудо шавад – дар хоб ё дар бедорӣ – ғусл бар вай воҷиб шавад. Ва фаризаи вай он аст, ки ҳама тан бишӯяд ва об ба асли мӯйҳо расонад ва нияти рафъи ҷанобат кунад. Ва аммо суннат он аст, ки аввал «бисмиллоҳ» бигӯяд ва се бор даст бишӯяд. Ва ҳар ҷо, ки аз тани вай наҷас бувад, пок бишӯяд ва он гоҳ вузӯ – чунон ки гуфтем бо ҳама суннатҳо – бикунад ва пой шустан таъхир кунад, то аз ғусл фориғ шавад. Пас об се бор бар ҷониби рост резад ва ва се бор бар ҷониби чап ва се бор бар сар ва ҳар ҷо, ки даст ба вай расад бимолад – ба даст; ва ҷойҳое, ки бар ҳам нишаста бошад, ҷаҳд кунад, то об ба вай расад, ки ин фариза бошад ва даст аз аврат нигоҳ дорад.

---

бидеҳ.

## Кайфияти таяммум

Бидон, ки ҳар кас, ки об наёбад; ё он миқдор беш надорад, ки вай бо рафиқон бихӯрад; ё бар роҳ даде бошад; ё касе, ки аз вай бим бувад; ё об мулки дигаре бувад, ба вай нафурӯшад, илло ба зиёдати қимати вай; ё ҷароҳате дорад; ё бемори дорад, ки агар об бирасад, ҳалок шавад; ё бими дароз гаштани бемори бувад; бояд ки сабр кунад, то вақти намоз дарояд, он гоҳҷое, ки хоки пок бошад, талаб кунад, пас ду даст бар вай занад, чунон ки гард бархезад ва ангуштон ба ҳам бозниҳад ва нияти истибоҳати намоз кунад ва ҷумлаи рӯй бад-ӯ масҳ кунад ва такаллуфи он накунад, ки хок ба миёни мӯйҳо расад. Пас ангуштари берун кунад, пас дигарбора ду даст бар хок занад, пас ангуштҳо аз якдигар гушода дорад, пас пушти ангуштҳои рост бар шиками ангуштҳои чап ниҳад. Пас ангуштҳои чап бар пушти соиди рост биронад, пас кафи чап бар рӯи соиди рост биронад, пас ибҳоми чап бар пушти ибҳоми рост биронад, пас дасти рост бар дасти чап ҳамчунин биронад, пас кафи ҳар ду даст ба ҳам дармолад, пас ангуштҳо ба миёни якдигар даргузорад ва бимолад. Чун чунин кунад ба як зарбат, кифоят афтад, агар ин натавонад, раво бошад, ки зиёдат кунад, чунон ки ғубор ба ҷумлаи даст бирасад то ба оринҷ. Чун бад–ин таяммум як фариза бигузорад, чандон, ки хоҳад суннат мекунад, аммо агар фаризаи дигар хоҳад кард, таяммум ба сар шавад.

## ҚИСМИ СЕЮМ

### Таҳорат аз фазалоти тан

Ва он ду навъ аст:

Навъи аввал – шӯхҳо (чиркҳо) аст: чун шӯх, ки дар миёни мӯи сар ва маҳосин бошад ва ин ба шона ва обу гилу гармоба изолат (аз байн бурдан, зудудан) тавон кард. Ва ҳаргиз дар сафару ҳазар шона аз расул алайҳиссалом ҷудо набуди. Ва пок доштан худро аз он шӯхҳо суннат аст. Ва дигар он, ки дар гӯшаи чашм гирд ояд, дар вақти вузӯ ба ангушт пок бояд кардан. Ва дигар он, ки дар гӯш аст, чун аз гармоба барой онро тааҳҳуд бояд кардан. Ва дигар он чи дар бини бошад ва бар дандон бошад – аз зарди ва ин ба мисвок ва мазмаза (об дар даҳон гардондан) ва истиншоқ (об дар бини кардан) бишавад. Ва дигар он чи бар банди ангуштон гирд ояд ва бар пушти пой ва пошна ва он чи дар сари нохун бу-

вад ва он чи бар ҳама тан бошад, изолати ин ҳама суннат аст.

Ва бидон, ки бар ҷое, ки шӯх бошад, таҳорат ботил нашавад ва он обро аз пӯст монеъ набошад, магар ки бисёр шавад дар зери нохун бар хилофи одат, он гоҳ бошад, ки монеъ бувад. Ва покии ин шӯхҳо ба оби гарм ва гармоба суннат аст.

## — ФАСЛ —

## [Воҷибҳо ва суннатҳои гармоба]

Ҳар ки дар гармоба шавад, бар вай чаҳор чиз воҷиб аст ва даҳ суннат.

Ду воҷиб дар аврати вай, ки аз ноф то зону аз чашмҳо нигоҳ дорад ва аз дасти ходим низ нигоҳ дорад, ки басудани (молидани) он аз дидан фаротар аст; ва ду дар аврати дигарон, ки чашми хеш нигоҳ дорад ва агар касе аврат бараҳна кунад бар вай ҳисбат (манъ) кунад – чун биме набошад – чи агар накунад, осӣ гардад ва ҳар ки ин накунад, осӣ аз гармоба берун ояд. Ва аз Ибни Умар разийаллоҳу анҳумо ҳикоят кардаанд, ки дар гармоба нишаста буд рӯзе, рӯй дар девор ва чизе ба чашм бозбаста. Ва бар занон ҳамин воҷиб бувад. Ва наҳй омадааст занонро ба гармоба гузоштан, аслан, илло ба узре зоҳир.

Ва аммо суннатҳо он, ки ният кунад, ки суннати покӣ ба ҷой орад, то ба вақти намоз ороста бошад, на барои чашми халқро. Ва сими (пули) гармобабон аз нахуст бидиҳад, то ӯро дил хуш бувад ба об рехтани вай ва бидонад, ки чи ба вай медиҳад. Пас пои чап ба пеш ниҳад, ки дар шавад ва бигӯяд: «Бисмиллоҳир-раҳмонир-раҳим, аъузу биллоҳи мина-р-риҷси-н-наҷаси-л-хабиси-л-мухбиси; мина-ш-шайтони-р-раҷим», чи гармоба ҷои шайтон аст. Пас, ҷаҳд кунад, ки гармоба холӣ кунанд барои вай, ё вақте шавад, ки холитар бошад. Пас, зуд дар хонаи гарм шавад, то бештар арақ кунад. Ва чун дар шавад, даст бишӯяд дар вақт ва об бисёр нарезад, чандон резад, ки агар гармобабон бибинад, кароҳияташ наёяд. Ва чун дар шавад, салом накунад ва агар даст фаро гирад, боке набувад ва агар касе салом кунад, ҷавоб диҳад, ки: «ъофокаллоҳу»[1]. Ва сухан бисёр нагӯяд ва агар Қуръон хонад, овоз барнадорад ва агар аз шайтон истиозат («аъузу биллоҳ» гуфтан) кунад ба овоз, раво бувад. Ва вақти намози шом ва фурӯ шудани офтоб ва миёни намози шому намози хуфтан ба гармоба наравад, ки ин вақти интишори шайтон бошад. Ва чун дар хо-

---

[1] Худо туро аз ранҷу бало нигоҳ дород.

наи гарм шавад, аз оташи дӯзах ёд кунад ва як соат зиёдтар бинишинад, то бидонад, ки дар зиндони дӯзах чун хоҳад буд, балки оқил он бувад, ки дар ҳар чи нигоҳ кунад, аз охират ёд кунад: то агар торикӣ бинад, аз зулмати гӯр ёд оварад ва агар море бинад, аз морҳои дӯзах ёд кунад; ва агар сурате зишт бинад, аз Мункару Накир[1] ва забония (фариштагони азоб дар дӯзах) ёд кунад; ва агар овозе ҳавлнок (тарснок) шунавад, аз нафхаи сур (дамидани сур дар рӯзи қиёмат) ёд оварад; ва агар радду қабуле бинад, аз радду қабули рӯзи қиёмат ёд кунад. Суннатҳои шаръӣ ин аст.

Аммо аз ҷиҳати тиб гуфтаанд: ҳар моҳе як бор оҳак ба кор доштан судманд бувад. Ва чун берун ояд, оби сард бар пой резад аз ниқрис[2] эмин шавад ва дарди сар нахезад. Ва оби сард бар сар нарезад. Ва чун аз гармоба берун ояд – ба тобистон – ва бихусбад: ба ҷои шарбате кор кунад.

## – ФАСЛ –

## [Навъи дуввуми таҳорат аз фазалоти тан]

Аммо ҷинси дигар покӣ аст аз фазалоти тан ва он ҳафт аст:

**Аввал –** мӯи сар аст ва ситурдан (тарошидан) авлотар ва ба покӣ наздиктар, магар аҳли шарафро. Аммо баъзе ситурдан ва баъзе раҳо кардан ва ҳар ҷои мӯи пароканда гузоштан одати лашкариён аст ва кароҳияту наҳй омадааст аз он.

**Дуввум –** сиблат бо лаб рост кардан суннат аст ва фурӯ гузоштан наҳй аст.

**Саввум –** мӯи зери даст дар чиҳил рӯз як бор кандан суннат аст ва чун дар ибтидо одат кунад, осон бошад агар одат накарда бошад, ситурдан авлотар: то хештанро таъзиб накарда бошад.

**Чаҳорум** – мӯи она (зери ноф) аст ва изолати он ба оҳак ё ба ситурдан суннат аст ва бояд, ки аз чиҳил рӯз таъхир накунад.

**Панҷум** – нохун боз кардан суннат аст, то шӯх дар вай гирд наёяд. Пас агар гирд ояд андаке, таҳорат ботил нашавад, чи расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам он шӯх бидид дар нохуни гурӯҳе, бифармуд, то нохун боз кунанд ва қазои намоз нафармуд. Дар хабар аст, ки чун нохун дароз шавад, нишастангоҳи шайтон бувад. Ва бояд, ки ибтидо бад-он ангушт кунад, ки фозилтар аст; ва даст аз пой фозилтар ва рост аз чап; ва он ан-

[1] Ду фариштае, ки дар гӯр суол мекунанд.
[2] Қисме бемории по, ки шахсро замингир мекунад.

гушт, ки ишорати шаҳодат ба вай аст, фозилтар аст, ибтидо ба вай кунад ва он гоҳ аз ҷониби рости вай мешавад, то ба вай расад; ва ҳар ду даст рӯй дар рӯй чун ҳалқа тақдир кунад; пас, аз ангушти шаҳодати рост ибтидо кунад ва мешавад, то ба кеҳини рост, пас, аз кеҳини чап ибтидо кунад, то ибҳоми рост хатм кунад.

**Шашум** – ноф буридан аст ва он вақти вилодат бошад.

**Ҳафтум** – хатна кардан аст марду занро.

## – ФАСЛ –

## [Дар одоби маҳосин]

Маҳосин, ки дароз шавад, раво бошад, ки миқдори як қабза бигузорад ва дигар бибурад, то аз ҳад берун нашавад, Ибни Умар ва ҷамоате аз тобеиён[1] чунин кардаанд – ризвонуллоҳи алайҳим аҷмаъин. Ва гурӯҳе гуфтаанд, ки фаро бояд гузошт.

Ва бидон, ки дар маҳосин даҳ чиз кароҳият аст.

**Аввал –** хизоби сиёҳ кардан, ки дар хабар аст, ки ин хизоби аҳли дӯзах аст ва хизоби кофирон аст, аввал касе, ки ин кардааст, Фиръавн аст. Ва Ибни Аббос разийаллоҳу анҳумо ривоят мекунад, ки расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам гуфт, ки дар охируззамон қавме бошанд, ки ба сиёҳӣ хизоб кунанд ва эшон бӯи биҳишт наёяд. Ва дар хабар аст, ки бадтарин пирон ононанд, ки хештанро ба ҷавонон монанда кунанд ва беҳтарин ҷавонон ононанд, ки хештанро ба пирон монанда кунанд: ва сабаби ин наҳй он аст, ки ин талбисе (макр, сохтакорӣ) аст ба ғарази фосид.

**Дуввум –** хизоби сурхӣ ва зардӣ аст ва ин агар ғозиён (мардони ҷанг) кунанд, то куффор бар эшон дилер нашаванд ва ба чашми заъфу пирӣ бад-эшон нанигаранд, ин суннат аст ва бад-ин ғараз баъзе аз уламо низ хизоби сиёҳӣ кардаанд; аммо агар ин ғараз набувад, ҳам талбис бошад: раво набувад.

**Саввум –** сапед кардани маҳосин ба гӯгирд, то пиндоранд, ки пир шудааст ва ҳурмати вай беш доранд ва ин аз ҳамоқат бувад, ки ҳурмат ба илму ақл бошад ва ба пириву ҷавонӣ набувад. Ва Анас разийаллоҳу анҳу мегӯяд, ки расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам фармон ёфт (вафот кард) ва дар ҳама мӯи вай бист мӯи сапед набуд.

**Чаҳорум** – он ки мӯи сапедро аз маҳосин бибурад ва аз пирӣ нанг дорад. Ва ин чунон астӣ, ки аз нуре, ки Худои таъоло вайро додааст, нанг

[1] Касоне, ки бо асҳобу ёрони пайғамбар ҳамзамон будаанд

медорад; ва ин аз ҷаҳл бошад.

**Панҷум** – кандани мӯй ба ҳукми ҳавас ва савдо, то ба ибтидои ҷавонӣ ба сурати беришон намояд; ва ин аз ҷаҳл бошад, ки Худойро таъоло фариштагонанд, ки тасбеҳи эшон он бошад, ки: «Субҳона ман заййана-р-риҷола би-л-лиҳо ва-н-нисоа би-з-завоиби» – «Пок аст он Худой, ки мардонро ба маҳосин ва занонро ба гесӯ биёрост».

**Шашум** – маҳосин ба дукорд (қайчӣ) гирд кардан – чун думи кабӯтар, то дар чашми занон некӯтар намояд.

**Ҳафтум** – он ки аз мӯи сар дар маҳосин афзояд ва зулф аз баногӯш фурӯ гузорад, зиёдат аз он ки одати аҳли салоҳ аст.

**Ҳаштум** – он ки ба чашми эъҷоб дар сиёҳӣ ё дар сапедии вай нигарад, ки Худои таъоло дӯст надорад касеро ба уҷб дар худ нигарад.

**Нӯҳум** – он ки ба шона кунад барои чашми мардумон, на барои ба ҷо овардани суннат.

**Даҳум** – он ки башӯлида бигузорад барои изҳори зӯҳд, то мардумон пиндоранд, ки вай худ бад-он намепардозад, ки мӯй ба шона кунад.

Ва ин миқдор кифоят аст дар аҳкоми таҳорат.

## АСЛИ ЧАҲОРУМ

### Дар намоз аст

Бидон, ки намоз устуни дини мусалмонӣ аст ва бунёди дин аст ва пешрави ҳама ибодатҳост. Ва ҳар ки ин панҷ намози фариза ба шарти хеш ва ба вақт ба ҷой оварад, аҳдест вайро бо Ҳақ таъоло, ки дар амону ҳимояти он бошад. Чун аз кабоир (гуноҳони бузург) даст боздошт, ҳар гуноҳи дигар, ки бар вай равад, ин намоз каффорати (пӯшонандаи) он бошад.

Расул алайҳиссалом гуфт: «Масали ин панҷ намоз ҳамчун масали оби равшан аст, ки бар дари сарои касе меравад ва ҳар рӯз панҷ бор хештан бад-он об бишӯяд: мумкин шавад, ки бар вай ҳеч шӯх бимонад?» Гуфтанд: «Не, ё расуллуллоҳ». Гуфт: «Ин панҷ намоз гуноҳро ҳамчунон бибарад, ки об шӯхро (чиркро)». Ва расул алайҳиссалом гуфт, ки: «Намоз сутуни дин аст: ҳар ки аз намоз даст бидошт, дини худро вайрон кард». Пурсиданд аз вай ки: «Аз корҳо чи фозилтар аст?» Гуфт: «Намоз ба вақти хеш ба пой доштан». Ва гуфт: «Калиди биҳишт намоз аст». Ва гуфт: «Ҳақ таъоло бар бандагони худ ҳеч чиз фариза нагардонид, пас аз тавҳид, дӯсттар наздики Вай аз намоз. Ва агар чизе дӯсттар аз ин доштӣ,

фариштагони Худро бад-он машғул гардонидӣ. Ва эшон ҳама дар намоз бошанд: гурӯҳе дар рукӯъ, гурӯҳе дар суҷуд, гурӯҳе бар пой, гурӯҳе нишаста». Ва гуфт: «Ҳар ки намоз ба амд (қасд) бимонад (тарк кунад) кофир гашт» – яъне наздик шуд бад-он, ки асли имони вай ба халал шавад, чунон ки гӯянд: ҳар киро дар бодия (биёбон) об зоеъ шуд, ҳалок шуд, яъне наздик расид ба ҳалокат ва дар хатар афтод. Ва гуфт: «Аввал чизе, ки шумор кунанд рӯзи қиёмат, намоз бувад: агар тамом бувад ва ба шарт бошад, бипазиранд ва дигар амалҳо ба табаийати вай, чунон ки бошад, бипазиранд ва агар ноқис бувад, бар рӯи вай боззананд бо ҳама аъмоли дигараш». Ва гуфт: «Ҳар ки таҳорате некӯ кунад ва намозе ба вақти хеш бигузорад ва рукӯъу суҷуд некӯ ба ҷой орад ва ба дил хошеъ ва мутавозеъ бошад, намози вай меравад то ба Арш – сапеду равшан – ва мегӯяд: «Худои таъоло туро нигоҳ дорад, чунон ки ту маро нигоҳ доштӣ». Ва ҳар кӣ намоз на ба вақт кунад ва таҳорат некӯ накунад ва рукӯъу суҷуд ва хузӯъу хушӯъ тамом ба ҷой наёрад, он намоз то ба осмон меравад – сиёҳ ва торик – ва мегӯяд: «Худои таъоло туро зоеъ кунод, чунон ки маро зоеъ кардӣ, то он гаҳ, ки Ҳақ таъоло хоҳад намози вай чун ҷомаи халақ (кӯҳна) дар ҳам бипечанд ва бар рӯи вай боззананд». Ва низ гуфт расул алайҳиссалом: «Бадтарини дуздон он аст, ки аз намоз duздад».

## Кайфияти зоҳири намоз

Бидон, ки зоҳири намоз чун колбад аст ва вайро ҳақиқате аст ва сирре аст, ки он рӯҳи намоз аст. Ва мо нахуст зоҳири намоз бигӯем. Ва аввал он аст, ки чун аз таҳорати тану ҷома бипардозад ва аврат бипӯшонад, ҷое пок биистад ва рӯй ба қибла орад ва миёни ду қадам ба миқдори чаҳор ангушт кушода дорад ва пушт рост дорад ва сар дар пеш афканад ва чашм аз ҷойгоҳи суҷуд фаротар набарад.

Ва чун рост истод, «Қул аъузу би Рабби-н-носи...»[1] бархонад бар андешаи он, ки шайтонро аз худ дур кунад. Ва он гоҳ агар мумкин аст, ки касе ба вай иқтидо хоҳад кард, бонги намоз (азон) бигӯяд ва агар на, бар иқомат иқтисор кунад ва ният дар дил ҳозир кунад ва ба дил бигӯяд, ки: «Адо кунам фаризаи намози пешин – масалан – Худойро азза ва ҷалла». Ва чун маонии ин лафзҳо дар дили вай ҳозир шуд, даст бардорад то ба наздикии гӯш, чунон ки сари ангуштон баробари гӯш бувад ва сари ибҳом баробари нармии гӯш бувад ва кафи даст баробари китф бувад. Ва чун бад-ин ҷойгоҳқарор гирифт, бигӯяд: «Аллоҳу акбар» ва он гоҳ дастҳо

[1] Бигӯ: «Паноҳ мебарам ба Парвардигори мардум...» Сураи «Нос»

бар зери сина ниҳад ва дасти рост бар забари чап ниҳад ва ангушти шаҳодат ва миёнгин аз рост ба пушти соиди чап фурӯ гузорад ва дигар ангуштон бар соиди чап ҳалқа кунад ва даст фурӯ нагузорад, он гоҳ боз сина барад, балки ҳам дар фурӯ овардан ба сина барад, ки дурусттар ин аст ва дар миёни ин даст наяфшонад ва беш берун наёрад ва ба ҷавониби берун набарад.

Ва такбир муболиғат накунад: чунон ки «вов»-е пас аз «Аллоҳу» падид ояд ё «алиф»-е аз паси «бо»-и «акбар», то чунон шавад, ки гӯӣ «акбор» мегӯяд: Ин ҳама корҳои мувасвасон ва ҷоҳилон бошад, бал чунон ки беруни намоз ин калима бигӯяд – бетакаллуфу муболиға – дар намоз ҳамчунон гӯяд.

Ва чун даст бар ҳам ниҳод, бигӯяд: «Аллоҳу акбару кабиран, ва-л-ҳамду лиллоҳи касиран ва субҳоналлоҳи букратан ва асилан»[1]; он гоҳ: «Ваҷҷаҳту ваҷҳӣ»[2] бархонад ва пас аз он бигӯяд: «Субҳонака-ллоҳумма ва биҳамдика ва таборака-смука ва таъоло ҷаддука ва ло илоҳа ғайрука»[3], то миёни ҳама мазҳабҳо ва ҳама ривоятҳо ҷамъ карда бошад. Пас: «Аъузу биллоҳи мина-ш-шайтони-р-раҷим, инналлоҳа Ҳува-с-самиъу-л-ъалиму»[4] бигӯяд ва «Бисмиллоҳир-раҳмонир-раҳим» бигӯяд, пас «Ал-ҳамду» бархонад. Ва madду ташдидҳо бар ҷой орад ва дар ҳуруф муболиғат (зиёдравӣ) накунад, чунон ки бишӯлида шавад; ва фарқ миёни «зод» ва «зо» ба ҷой орад; ва агар натавонад, раво бошад. Ва чун фориғ шавад, «омин» бигӯяд, на пайваста ба охири сурат, андак моя гусаста; он гоҳ сураи дигар бархонад, ё он чи хоҳад аз Қуръон.

Ва ду ракъати пешин аз намози бомдодин ва намози шом ва намози хуфтан ба овози баланд кунад, магар ки маъмум (пайравикунанда ба имом) бувад.

### Рукӯъ

Пас такбири рукӯъ кунад, чунон ки ба охири сура пайваста набошад; ва даст бардорад дар ин такбир чунон ки дар ибтидо ва такбир мекунад, то он гаҳ ки ба ҳадди рукӯъ расад. Ва кафи ҳар ду даст бар зону ниҳад ва ангушт дар ростии қибла фурӯ гузорад – аз ҳам кушода; ва зону ба ду дарнаёварад, балки рост дорад; ва пушту сар рост медорад – чун тахта – чу-

---

[1] Худо бузург аст ва сипоси фаровон Худойрост ва тасбеҳ мар Ӯрост ва дар бомдоду шом.

[2] Мутаваҷҷеҳ сохтам рӯи худро ... (Қуръон: сураи Анъом – ояи 29).

[3] Парвардигори ман! Ту покӣ, шукрат гузорам, номат муборак аст ва бузургии Ту бартар аст ва маъбуде ҷуз Ту нест.

[4] Паноҳ мебарам ба Худо аз шайтони ронда шуда, ба дурустӣ, ки Худост шунавову доно.

нон ки сурати (шакл) вай чун «лом»-е шавад; ва ду бозу аз ду паҳлӯ дур дорад ва бозу ба паҳлӯ боз наниҳад. Чун чунин биистад, се бор бигӯяд: «Субҳона Раббийа-л-ъазими ва биҳамдиҳи»[1] ва агар имом набошад, ҳафт бор ё даҳ бор бигӯяд, некӯтар бошад. Он гоҳ аз рукӯъ барояд ва рост биистад ва даст бардораду бигӯяд: «Самиъаллоҳу лиман ҳамидаҳ»[2] ва ором гирад ва барпой ва бигӯяд: «Раббано лака-л-ҳамду милъа-с-самовоти ва милъа-л-арзи ва милъа мошиъта мин шайъин баъду»[3].

Ва дар дуввум ракъати фаризаи намози бомдод «қунут» бархонад.

### Суҷуд

Пас, такбир кунад ва ба суҷуд шавад, чунон ки он чи бар замин наздиктар аст, пештар бар замин ниҳад; аввал зону, он гоҳ даст ва он гоҳ пешонӣ ва бинӣ ва ду даст дар баробари гӯш бар замин ниҳад – ангуштҳо боз ниҳода – ва ду соид бар замин бигустаронад ва миёни бозуву паҳлӯ ва миёни шикаму рон кушода дорад. Пас се бор «Субҳона Раббийа-л-аъло ва биҳамдиҳи»[4] бигӯяд ва агар имом набошад, зиёдат кунад авлотар. Пас такбир кунад ва аз суҷуд барояд ва бар пои чап нишинад ва ду даст бар ду рон ниҳад ва бигӯяд: «Раббӣ-ғфир лӣ ва-рҳамнӣ ва-рзуқнӣ ва-ҳдини ва аҷирни ва ъофинӣ ва-ъфу ъанни»[5] ва он гоҳ дигар суҷуд ҳам чунин бикунад. Пас аз суҷуд боз нишинад – нишастане сабук ва такбир кунад, он гоҳ барпой хезад ва дигар ракъат чун аввал гузорад ва «аъузу» пеш аз «Ал-ҳамду» бигӯяд.

### Ташаҳҳуд

Пас, чун аз суҷуди дуввуми ракъат фориғ шуд, ба «ташаҳҳуд» бинишинад ва бар пои чап нишинад, ҳамчунон ки дар миёни суҷуд ва ду даст ҳамчунон бар рон ниҳад, лекин ин ҷо ангуштҳои дасти рост гирд кунад, илло ангушти шаҳодат, ки фурӯ гузорад ва ба вақти «шаҳодат» ишорат кунад, онҷо, ки гӯяд: «Иллаллоҳ», на он ҷо, ки гӯяд: «Ло илоҳа»; ва ибҳом низ агар фурӯ гузорад, раво бувад. Дар «ташаҳҳуд»-и дуввум ҳамчунин

---

[1] Пок аст Парвардигори бузурги ман ва ситоиш мекунам Ӯро.

[2] Шунид касеро, ки ситоиши Ӯ кард.

[3] Парвардигори мо сипос Туро ба пурии осмонҳо ва пурии замин ва пурии ҳар чизе, ки бихоҳӣ баъд аз он.

[4] Пок аст Парвардигори баландмартабаи ман ва Ӯро сипосгузорам.

[5] Парвардигоро, биёмурз ва бибахш ва рӯзӣ деҳ ва роҳнамоӣ фармо ва маъҷур дор ва аз баду бало нигоҳ дор ва аз ман даргузар.

кунад, лекин ҳар ду пой аз зер берун оварад – ба ҷониби рост – ва суруни[1] чап бар замин ниҳад. Ва дар «ташҳҳуд»-и аввал чун: «Аллоҳумма саллӣ ъало Муҳаммадин ва ъало оли Муҳаммадин»[2] гуфт, бар пой хезад. Ва чун «ташаҳҳуд»-и дуввум тамом бихонад, то охири дуои маъруф, бигӯяд: «Ассалому ъалайкум ва раҳматуллоҳи[3]» ва рӯй аз ҷониби рост кунад, чунон ки касе, ки дар қафои вай бувад, як нима рӯи вай бибинад ва он гоҳ аз ҷониби чап дигар салом бигӯяд. Ва бад-ин ҳар ду салом нияти берун омадан кунад аз намоз ва нияти салом бар ҳозирон ва фариштагон.

## — ФАСЛ —

### [Дар намоз чанд кароҳият аст]

Бидон, ки чанд кароҳият аст дар намоз.

Яке дар намоз омадан ба вақти гуруснагӣ; ва ташнагӣ; ва хашм; ва тақозои бавл; ва қазои ҳоҷат; ва ҳар дилмашғулӣ, ки аз хушӯъ боздорад; ва ду пой ба ҳам бозниҳодан чуст[4]; ва як пой аз ҷой баргирифтан; ва бар сари пой нишастан дар суҷуд; ва бар сурун нишастан; ва ду зону бо сина овардан; ва даст дар зери ҷома доштан; ва ба вақти суҷуд ҷома аз пешу пас гирифтан; ва миён бастан зери ҷома; ва даст фурӯ гузоштан; ва аз ҳар сӯ нигаристан; ва ангушт тарақонидан[5]; ва андомҳо хоридан; ва осо кашидан[6]; ва бо мӯи маҳосин бозӣ кардан; ва сангреза рост кардан барои суҷуд; ва нафх бар замин ба вақти суҷуд; ва ангуштон дар ҳам гузоштан; ва пушт ба ҷое бозниҳодан.

Ва дар ҷумла ҷисму даст ва ҷумла аъзо бояд, ки ба адаб бошад ва ба сафи намоз бошад, то намоз тамом бошад ва зоди охиратро шояд.

Аммо фариза аз ҷумлаи он чи гуфтем, дувоздаҳ чиз беш нест: ният; ва такбири аввал ва қиём; ва хондани «Фотиҳа»; ва рукӯъ; ва ором гирифтан дар вай; ва эътидол аз рукӯъ; ва суҷуд; ва ором гирифтан дар вай; ва эътидол аз вай ба нишастан; ва «ташаҳҳуд»-и бозпасин; ва «салавот» бар расул алайҳиссалом; ва нишастан дар вай; ва салом. Чун ин миқдор бикунад, намоз дуруст бувад бад-он маънӣ, ки шамшер аз вай бияфтад.

---

[1] Нишастгоҳ.

[2] Худоё, дуруд бифирист бар Муҳаммад ва оли Муҳаммад.

[3] Салом ба шумо ва бахшоиши Худо.

[4] Танг.

[5] Раги ангушт шикастан.

[6] Хамёза кашидан.

Аммо пазируфтани он дар хатар бувад ва ин ҳамчунон бувад, ки канизаке ба ҳадия пеши малике баранд, агарчи гӯшу бинӣ надорад ва дасту пой надорад, валекин зинда бошад: хатари он бошад, ки пазируфта набошад.

### Пайдо кардани ҳақиқат ва рӯҳи намоз

Бидон, ки он чи гуфтем, колбаду сурати намоз аст. Ва ин суратро ҳақиқате аст, ки он рӯҳи вай аст бар ҷумла. Он гоҳҳар амалеро аз аъмоли намоз ва ҳар зикреро аз азкор рӯҳе дигар аст хос, ки агар асли рӯҳ набошад, намоз ҳамчун одамие мурда бошад: колбаде беҷон. Ва агар асл бошад, валекин одобу аъмол тамом набошад, ҳамчун одамие чашм канда ва гӯшу бинӣ бурида бошад. Ва агар аъмол бошад, валекин рӯҳ ва ҳақиқати он бо вай ба ҳам набошад, ҳамчунон бувад, ки чашм дораду биноӣ надорад ва гӯш дораду шунавоӣ надорад.

Ва асли рӯҳи намоз хушӯъ аст ва ҳозир будани дил дар ҷумлаи намоз, ки мақсуди намоз рост доштани дил аст бо Ҳақ таъоло ва тоза кардани зикри Ҳақ таъоло бар сабили ҳайбат[1] ва таъзим, чунон ки Ҳақ таъоло гуфт: «Ва ақими-с-салота ли зикри» – «Намоз ба пой дор барои ёд карди Маро». Ва расул гуфт алайҳиссалом, ки: «Басо касо, ки насиби вай аз намоз ҷуз ранҷу мондагӣ нест». Ва ин он бувад, ки ба колбад намоз кунад ва ба дил ғофил ва гуфт, ки: «Бисёр банда бувад, ки намоз кунад ва аз намози вай беш аз даҳяк ё шашяк нанависанд. Ва он миқдор нависанд аз намози ҳар касе, ки ба дил дар он ҳозир бошад». Ва гуфт: «Намоз чунон кун, ки касеро видоъ хоҳӣ кард», яъне худро ва ҳавои худро видоъ кун, балки ҳар чи ҷуз Ҳақ аст, онро видоъ кун ва ҳамагии худ ба намоз деҳ. Ва барои ин буд, ки Оиша разийаллоҳу анҳо мегӯяд, ки: «Расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам бо мо ҳадис мекардӣ ва мо низ бо вай, чун вақти намоз даромадӣ, гуфтӣ, ки ҳаргиз моро нашинохтааст, аз машғуле, ки будӣ ба азамати Ҳақ таъоло!»

Ва расул гуфт алайҳиссалом: «Ҳар намозе, ки дил дар вай ҳозир набувад, Худои таъоло дар он намоз нанигарад». Ва Халил салавотуллоҳи алайҳи чун намоз кардӣ, ҷӯши дили вай аз ду мил бишунидандӣ. Ва Алӣ разийаллоҳу анҳу чун дар намоз хостӣ шуд, ларза бар рӯи вай афтодӣ ва гуна бар вай бигаштӣ ва гуфтӣ: «Омад вақти амонате, ки бар ҳафт осмон ва замин арза карданд ва эшон тоқати он надоштанд». Ва Суфёни Саврӣ мегӯяд, ки: «Ҳар ки дар намоз хошеъ набувад, намози вай дуруст набу-

[1] Тарсе, ки аз бузургиву азамати шахсе фароҳам ояд.

вад». Ҳасани Басрӣ мегӯяд: «Ҳар намозе, ки дил дар вай ҳозир набувад, ба уқубат наздиктар бувад». Ва Муоз ибни Ҷабал гӯяд: «Ҳар ки дар намоз ба амд нигоҳ кунад, то бидонад, ки бар росту чапи вай кист истода, варо намоз набувад». Ва Абӯҳанифа ва Шофеъӣ раҳматуллоҳи алайҳимо ва бештари уламо агарчи гуфтаанд, ки намоз дуруст бувад, чун вақти такбир дил ҳозир омад: ин фатво ба сабаби зарурат кардаанд, ки ғафлат бар халқ ғолиб аст ва маънии дурустии вай он бошад, ки шамшер аз вай бархост, аммо зоди охиратро нашояд. Ва зоди охират бад-он миқдор шояд, ки дил ҳозир бувад. Ва дар ҷумла чун намоз кунад – ва дил ба вақти такбир беш ҳозир надорад – умед бошад, ки ҳоли вай беҳтар бувад аз ҳоли касе, ки намоз накунад асло, валекин бими он бувад низ, ки ҳоли вай батар бувад, чи касе, ки ба тавоҳун[1] ба хидмате ҳозир ояд, бошад ки ташдид бар вай беш бувад аз касе, ки асло наёяд. Ва аз ин сабаб мегӯяд Ҳасани Басрӣ раҳматуллоҳи алайҳи, ки ин намоз ба уқубат наздиктар, балки дар хабар аст, ки: «Ҳар киро намоз аз фаҳшо ва мункар бознадорад, он намоз вайро ҳеч фоида набувад, магар дурӣ аз Ҳақ таъоло!»

Пас, аз ин ҷумла донистӣ, ки намози тамомрӯҳ он бувад, ки дил ҳама ҳозир бувад. Ва он ки ҷуз ба вақти такбир ҳозир бувад, вайро аз рӯҳҷуз рамақе[2] беш набувад: чун зиндае, ки дар вай нафас задане беш набошад.

### Пайдо кардани ҳақиқати рӯҳи аъмоли намоз

Бидон, ки аввал чизе, ки ба ту расад, бонги намоз аст. Дар вақте, ки бишунавӣ бояд ки муаллақ[3] гардӣ ба дил. Ва дар ҳар кор, ки бошӣ, даст бидорӣ, ки салаф[4] чунин будаанд, ки чун бонги намоз шунидандӣ, он ки оҳангар будӣ, агар путк дар ҳаво доштӣ, фурӯ нагузоштӣ ва кафшгар агар дирафш фурӯ бурда будӣ, барнаёвардӣ ва аз ҷой бичастӣ, барои он ки аз ин мунодии нидои рӯзи қиёмат ҷуз нидои башорат ба вай нарасад. Агар дили хеш ба шодӣ ва рағбат оганда бинӣ, бад-ин мунодо, бидон, ки дар он мунодо ҳамчунин бошӣ.

#### Таҳорат

Ва сирри таҳорат он аст, ки бидонӣ, ки покии ҷомаву пӯст покии ғилоф аст ва рӯҳи ин таҳорат покии дил аст – ба тавба ва пушаймонӣ ва

---

[1] Сустию беҳолӣ.

[2] Мухтасаре аз зиндагӣ, нафасе.

[3] Алоқаманд.

[4] Пешиниён.

дурӣ аз ахлоқи нописандида, ки назаргоҳи Ҳақ аст ва ҷои ҳақиқати намоз дил аст ва тан ҷои сурати намоз аст.

**Аврат пӯшидан**

Маънии вай он аст, ки он чи аз зоҳири ту зишт аст, аз чашми халқ бипӯшӣ ва рӯҳу сирри вай он аст, ки он чи аз ботини ту зишт бувад, аз назари Ҳақ таъоло бипӯшонӣ ва донӣ, ки ҳеч чиз аз вай пӯшида натавон кард, ҷуз он ки ботин аз он пок кунӣ. Ва пок бад-он шавад, ки бар гузашта пушаймонӣ хӯрӣ ва азм кунӣ, ки бад-он бознагардӣ, ки: «Ат-тоибу мина-з-занби ка ман ло занба лаҳу» – тавба гуноҳро ночиз кунад. Агар натавонӣ, боре аз хиҷлат ва биму шарм пардае созӣ ва бар рӯи он аврот[1] фурӯ гузорӣ ва шикастадил ва шармсор пеши Ҳақ таъоло биистӣ, чун бандаи гурехтаи гуноҳкор, ки бо дили пурташвир пеши Худованди хеш ояд ва сар аз пеш барнаёрад аз фазиҳатии хеш.

**Истиқболи қибла**

Ва маънии вай он аст, ки рӯи зоҳир аз ҳама ҷиҳат бигардонад ва якҷиҳат шавад ва сирри вай он аст, ки рӯи дил аз ҳар чи дар ду олам аст, бигардонад ва ба Ҳақ таъоло машғул гардонад, то яксифат шавад. Ва чунон ки қиблаи зоҳир яке аст, қиблаи дил ҳам яке аст ва он Ҳақ таъолост. Ва чун дил дар водии андешаҳо равон бошад? Ҳамчунон бошад, ки рӯи зоҳир аз ҷавониб гардон бувад. Ва чунон ки ин сурати намоз набувад, ин ҳақиқати намоз набувад ва барои ин гуфт расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам, ки: «Ҳар ки дар намоз истад ва ҳаво ва рӯю дили вай бо Ҳақ таъоло бошад, аз намоз бозгардад, чунон ки гӯӣ аз модар зодааст, яъне пок аз ҳама гуноҳон». Ва ба ҳақиқат бидон, ки чунон ки рӯи зоҳир аз қибла баргардонидан сурати намозро ботил кунад, рӯи дил аз Ҳақ гардонидан ва андешаҳои дигар бурдан ҳақиқати рӯҳи намозро ботил кунад, чи зоҳир ғилофи ботин аст ва кор ҳама он дорад, ки дар ғилоф аст, ба ғилофро бас қадре нест.

**Қиём**

Зоҳири вай он аст, ки ба шахс пеши Худои таъоло истӣ – сар пеш афканда бандавор; ва сирри вай он аст, ки дил аз ҳама ҳаракот ва саканот фурӯ истад ва мулозими хидмат бошад – бар сабили таъзим ва инкисор. Ва андар ин вақт бояд ки аз мақоми хеш дар қиёмат пеши Ҳақ таъоло ёд кунад – дар он вақт, ки ҳама асрори вай ошкоро кунанд ва бар вай арза

---

[1] Чизҳои пӯшонданӣ.

кунад; ва бидонад, ки он ҳама асрор дар ин вақт Ҳақ таъолоро ошкорост: ҳар чи дар дили вай будаасту ҳаст, мебинад ва медонад ва бар ботину зоҳири вай мутталеъ аст.

Ва аҷаб он ки агар аз аҳли салоҳ дар ин вақт дар вай назора мекунад, то намоз чун кунад, ҳама аъзои худ ба адаб дорад ва аз ҳеч ҷониб нанигарад ва шарм дорад аз вай, ки андар намоз шитоб кунад ё илтифот кунад ва медонад, ки Ҳақ таъоло ба вай менигарад ва он гоҳ аз вай шарм надорад! Ва чи ҷаҳл бошад беш аз ин, ки аз бандаи бечора, ки ба дасти вай ҳеч чиз нест, шарм дорад ва ба сабаби назари вай баадаб бошад ва ба назари Маликулмулук бок надорад ва осон фаро гирад?!

Ва барои ин буд, ки Абуҳурайра гуфт разийаллоҳу анҳу: «Ё расулуллоҳ, шарм аз Худои таъоло чӣ гуна бояд дошт?» Гуфт: «Чунон ки аз муслиҳе[1] аз аҳли байти хеш шарм дорӣ, аз Вай шарм дорӣ». Ва ба сабаби ин таъзим аст, ки гурӯҳе аз саҳоба чунон сокин будандӣ дар намоз, ки мурғ аз эшон нагурехтӣ: пиндоштӣ, ки ҷамод аст. Ва ҳар киро азамати Ҳақ таъоло дар дил қарор гирифт ва медонад, ки нозир аст ба вай, ҳама атрофи вай хошеъ гардад. Ва аз ин буд, ки расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам касеро дид, даст дар маҳосин мекард дар намоз, гуфт: «Агар дар дили вай хушӯъ будӣ, дасти вай низ ба сифати дил будӣ!»

**Рукӯъ ва суҷуд**

Бидон, ки зоҳири вай тавозӯъ аст ба тан; ва мақсуди вай тавозӯъи дил аст. Ва он ки бидонад, ки рӯй бар замин ниҳодан тамкини азизтарин аъзо аст бар хок, ки он хортарин чизҳост, то бидонад, ки асли вай аз хок аст ва марҷаъи вай ба хок хоҳад буд: такаббур дархури асли хеш кунад ва нокасиву бечорагии худ бишиносад.

Ва ҳамчунин дар ҳар коре сирреву ҳақиқате аст, ки чун аз он ғофил бошад, аз он кор ҷуз сурат насиби вай наёмада бошад.

## Пайдо кардани ҳақиқати қироат ва аркони намоз

Бидон, ки ҳар калиматеро, ки дар намоз бибояд гуфтан, ҳақиқате аст, ки бояд маълум бувад ва бояд ки гӯянда бад-он сифат бошад, то содиқ бувад.

Масалан, маънии «Аллоҳу акбар» он аст, ки: «Вай бузургтар», агар ин маънӣ надонад, ҷоҳил бошад ва агар донад – валекин дар дили вай чизест бузургтар аз Ҳақ таъоло, содиқ набошад, вайро гӯянд: «Ин сухан

[1] Аҳли тақво ва салоҳ, некӯкор.

рост аст ва ту дурӯғ мегӯӣ!» Ва ҳар гаҳ ки чизи дигарро мутеътар бошад, аз он ки Ҳақ таъолоро, он чиз наздики вай бузургтар аст ва маъбуду илоҳи вай он аст, ки вай мутеъи ӯст, чунон ки Ҳақ таъоло гуфт: «А фа раайта мани-ттахаза илоҳаҳу ҳавоҳу»[1]; ва чун гуфт: «Ваҷҷаҳту ваҷҳӣ»[2] маънӣ он аст, ки рӯи дил аз ҳама олам бигардонидам ва ба Ҳақ таъоло овардам. Агар дили вай дар ин вақт ба ҳеч чизи дигар нигарон аст, ин сухани вай дурӯғ аст. Ва чун аввали сухан дар муноҷот бо Ҳақ таъоло дурӯғ бувад, хатари он маълум бошад.

Ва чун гуфт: «Ҳанифан муслиман»[3], даъвои мусалмонӣ кард ва расул алайҳиссалом гуфт, ки: «Мусалмон он кас аст, ки мусалмонон аз дасту забони вай саломат ёбанд». Бояд ки бад-ин сифат бувад, ё азм кунад, ки чунин кунад.

Ва чун: «Ал-ҳамду лиллоҳ» гӯяд, бояд ки неъматҳои Ҳақ таъоло бар дил тоза гардонад ва ҳама дили вай ба сифати шукр гардад, ки ин калимаи шукр аст ва шукр ба дил бувад. Ва чун: «Иййока наъбуду» гӯяд, бояд ки ҳақиқати ихлос бар дили вай тоза шавад. Ва чун: «Иҳдино» гӯяд, бояд ки дили вай ба сифати тазаррӯъ ва зорӣ шавад, ки суоли ҳидоят мекунад.

Ва ҳар калимате аз тасбеҳ[4] ва таҳлил[5] ва қироат ҳамчунин бояд ки бошад, чунон ки медонад ва дили вай ба сифати он маънӣ мегардад; ва шарҳи он дароз бошад.

Агар мебояд, ки аз ҳақиқати намоз насиб ёбад, чунин бояд ки бошад, агар на, ба сурати бемаънӣқаноат карда бошад.

### Пайдо кардани илоҷи дил, то ҳозир шавад

Бидон, ки ғафлати дил дар намоз аз ду сабаб бувад: яке аз зоҳир бувад ва яке аз ботин. Аммо он чи зоҳир бувад, он бошад, ки намоз ҷое кунад, ки чизе мебинад ё мешунавад, ки дил бад-он машғул мебошад; ва дил табаъи чашму гӯш бувад. Илоҷи вай он бувад, ки намоз ҷое кунад, ки ҳеч овоз нашунавад ва агар ҷое торик бувад, беҳтар бошад, то чашм бар ҳам ниҳад. Ва бештари обидон ибодатро хонае сохта бошанд хурду торик, ки дар ҷои фарох дил парокандатар бошад. Ва Ибни Умар разийаллоҳу анҳумо ҳар гаҳ ки намоз кардӣ, шамшеру китоб ва ҳар қумоше, ки будӣ,

---

[1] Оё дидӣ касеро, ки хоҳиши худро худованди худ сохтааст?

[2] Рӯи худро мутаваҷҷеҳ сохтам (ба тарафи Худованд).

[3] Дар ҳоле ки мусалмон ва устувор дар мусалмонӣ ҳастам.

[4] «Субҳоналлоҳ» гуфтан.

[5] «Ло илоҳа иллаллоҳ» гуфтан.

аз пеш баргирифтӣ, то чашм бад-он машғул нашавад.

Ва сабаби дуввум аз ботин бувад ва он андешаву хавотири пароканда бувад ва ин душвортар ва саъбтар аст. Ва ин аз ду гуна бувад:

Яке аз коре бувад, ки вақте дил бад-он машғул шавад ва тадбир он бувад, ки нахуст он кор тамом кунад ва дил фориғ гардонад, он гоҳ намоз кунад ва барои ин гуфт расул алайҳиссалом: «Изо ҳазара-л-ъашоу ва-л-ъишоу фа-бдау би-л-ъашои» – «Чун таом пеш ояд ва намоз, нахуст таом бихӯред». Ва ҳамчунин агар бо касе сухане дорад, бояд ки нахуст сухан бигӯяд ва дил аз он андеша фориғ кунад.

Дигар навъ андешаи коре бошад, ки ба як соат тамом нашавад, ё худ андешаи пароканда бошад, ки бар дил ғолиб шуда бошад ба одат. Ва илоҷи ин он бувад, ки дил ба маонӣ – зикру Қуръон хондан, машғул медорад ва маънии он меандешад, то бад-ин андеша онро дафъ кунад. Ва ин таскин кунад андешаеро, ки ғолиб набувад ва шаҳвати он кор қавӣ набошад. Аммо агар шаҳват қавӣ бошад, андешаи он низ дафъ наюфтад, тадбири он кунад, то мусҳиле хӯрад, то моддаи он иллат аз ботин қамъ[1] кунад. Ва мусҳили ин он бувад, ки ба тарки он чиз, ки андеша аз он аст, бигӯяд, то бираҳад. Ва агар натавонад, ҳаргиз аз он андеша нараҳад ва намози вай ҳамеша омехта бувад бо ҳадиси нафс. Ва масали вай чун касе бувад, ки дар зери дарахте бинишинад ва хоҳад, ки машғалаи гунҷишгон нашунавад, чӯбе бигирад ва эшонро меронад ва дарҳол бозмеоянд. Агар хоҳад, ки бираҳад, тадбир он бувад, ки дарахт аз асл барканад, то дарахт мебошад, он машғала ҳамчунон мебошад. Ҳамчунин, то шаҳвати коре бар вай муставлӣ мебошад, андешаи пароканда ва ба зарурат бо вай мебувад.

Ва аз ин буд, ки расулро алайҳиссалом ҷомаи некӯ оварда буданд – ба ҳадя ва аламе[2] некӯ дошт, чашми вай бар он алам афтод дар намоз, чун намоз бигузорд, он ҷома ба худованд дод ва ҷомаи куҳан дарпӯшид. Ва бар наълайни вай даволе нав баста буданд. Чашми вай дар намоз бар он афтод ва некӯ буд, бифармуд, то берун карданд ва он даволи[3] куҳан бозоварданд. Ва як бор наълайни нав сохтанд, ӯро ба чашм некӯ омад, саҷда карду гуфт: «Тавозӯъ кардам Худойро, то маро душман нагирад бад-ин назар, ки кардам» ва берун омад ва аввал соилро, ки дид, ба вай дод. Талҳа разийаллоҳу анҳу дар хурмостони хеш намоз мекард, мурғе дид некӯ, дар миёни он дарахтон мепарид ва роҳ намеёфт; дилаш бад-он

[1] Решакан кардан.

[2] Нақшу нигор.

[3] Тасма ва банди кафш.

машғул шуд ва надонист, ки чанд ракъат кард. Пас ба назди расул омад алайҳисслом ва аз дили хеш гила кард ва каффорати онро хурмостон садақа кард. Ва салаф чунин бисёр кардаанд ва илоҷи ҳозир кардани дил ин донистанд.

Ва дар ҷумла, чун пеш аз намоз зикри Ҳақ таъоло бар дил ғолиб набувад, дар намоз ҳозир наёяд ва андеша, ки роҳ ёфт, бад-он ки дар намоз шавад, дил холӣ нашавад. Ҳар ки намоз хоҳад бо ҳузури дил, бояд ки беруни намоз дилро илоҷ карда бошад ва холӣ карда. Ва ин бад-он бувад, ки машғалаҳои дунё аз худ дур карда бошад; ва ба қадри ҳоҷат аз дунё қаноат карда бошад; ва мақсуди вай низ аз он қадар фароғат ибодат бувад. Чун чунин набувад, дил ҳозир набувад, илло дар баъзе аз намоз, бояд ки дар навофил[1] меафзояд ва дил ҳозир мекунад, то ба қадри чаҳор ракъат, масалан, дил ҳозир шавад, ки навофил ҷабри[2] он фароиз аст.

## Пайдо кардани суннати ҷамоат

Расул гуфт алайҳиссалом: «Як намоз ба ҷамоат чун бисту ҳафт аст – танҳо». Ва гуфт: «Ҳар ки намози хуфтан ба ҷамоат кунад, чунон бувад, ки як нимаи шаб эҳё[3] карда бувад ва ҳар ки намози бомдод ба ҷамоат кунад, чунон бувад, ки ҷумлаи шаб эҳё карда бошад». Ва фармуд, ки: «Ҳар ки чиҳил рӯз намоз ба ҷамоат кунад – бардавом, ки такбири аввалаш фавт нашавад, ду бароат[4] нависанд вайро: яке аз дӯзах ва яке аз нифоқ». Ва аз ин сабаб буд, ки ҳар киро аз салаф такбири аввал фавт шудӣ, се рӯз худро таъзият мекардӣ ва агар ҷамоат фавт шудӣ, ҳафт рӯз. Ва Саид ибни ал-Мусаййиб мегӯяд: «Бист сол аст, то бонги намоз нашунидам, илло аз пеш ба масҷид омада будам».

Ва бисёре аз уламо гуфтаанд: «Касеро, ки узре набошад ва намоз танҳо кунад, дуруст набувад». Пас ҷамоат муҳим бояд дошт ва одоби имомат ва иқтидо нигоҳ бояд дошт.

Аввал он аст, ки имомӣ накунад, илло ба дилхушии[5]қавм; чун вайро кореҳ бошанд, ҳазар кунад ва чун аз вай хоҳанд, бе узре дафъ накунад, ки фазли имомӣ бузург аст ва аз муаззинӣ беш аст.

Ва бояд ки дар таҳорат ҷома эҳтиёт кунад ва барои интизори ҷамоат таъхир накунад, ки фазилати аввали вақт аз он беш бошад. Ва саҳоба,

---

[1] Намозҳои мустаҳаб.

[2] Ҷуброн, иваз.

[3] Шабзиндадорӣ.

[4] Дурӣ.

[5] Майл, ризоият.

чун ду тан ҳозир шуданд̣ӣ, интизори сеюм накарданд̣ӣ. Ва бар ҷаноза, чун ҳозир шудандӣ, интизор накардандӣ. Ва расул алайҳиссалом як рӯз дертар омад, интизори вай накардандӣ ва Абдурраҳмон ибни Авф дар пеш шуд. Чун расул алайҳиссаалом даррасид, як ракъат фавт шуда буд, чун намоз тамом кард, эшон бипурсиданд аз он, расул алайҳиссом гуфт: «Некӯ кардед, ҳар боре ҳамчунин кунед».

Ва бояд ки имомӣ барои Ҳақ таъоло кунад – бо ихлос – ва ҳеч музд наситонад. Ва то саф рост нашавад, такбир накунад ва дар такбирот овоз бардорад ва нияти имомӣ кунад, то савоб ёбад ва агар накунад, ҷамоат дуруст набувад ва савоби ҷамоат набувад.

Ва қироат дар намози ҷаҳрӣ[1] ба овоз хонад ва се сакта ба ҷой орад: яке чун такбир кунад, «ваҷҷаҳту» мехонад ва маъмумон ба «Фотиҳа» хондан машғул шаванд. Дуввум чун фотиҳа бархонад, сура таъхир кунад, чандон ки касе фотиҳа нахонда бувад ё тамом накарда бувад, тамом кунад. Саввум чун сура бархонад, чандон ором гирад, ки такбир аз охири сура гусаста шавад. Ва маъмум ҷуз «Фотиҳа» ҳеч чиз нахонад аз паси имом, магар дур биистад ва овози имом нашунавад.

Ва рукӯъу суҷуд сабук кунад ва се бор беш тасбеҳ накунад. Ва Анас гӯяд разийаллоҳу анҳу, ки ҳеч кас сабукнамозтар ва тамомнамозтар аз расул алайҳиссалом набуд. Ва сабаб он аст, ки аз ҷамоатиён кас бошад, ки заиф бувад ё шуғле дорад. Ва бояд ки маъмум сипаси имом равад, на бо вай; то пешонии имом бар замин нарасад, вай ба суҷуд нашавад ва то имом ба ҳадди рукӯъ нарасад, вай қасди рукӯъ накунад, ки мутобиат ин бувад, аммо агар ба амд дар пеш шавад, намоз ботил гардад.

Ва чун салом боз диҳад, чандон беш нанишанад, ки гӯяд: «Аллоҳумма анта-с-салому ва минка-с-салому таборакта Раббано ё зо-л-ҷалоли ва-л-икроми»[2]. Он гоҳ сабук бархезад ва рӯй ба қавм кунад ва дуо гӯяд ва қавм пеш аз ин бознагарданд, ки макрӯҳ аст.

### Пайдо кардани намози одина ва фазилати он

Бидон, ки рӯзи одина рӯзи бузург аст ва фазли вай азим аст ва иди мӯъминон аст. Ва расул гуфт алайҳиссалом: «Ҳар ки се ҷумъа бе узре даст бидорад, исломро аз паси пушт андохт ва дили вай зангор гирифт». Ва дар хабар аст, ки: «Худойро таъоло дар ҳар одинае шашсад ҳазор озод

---

[1] Баланд хондан аст чун дар намози бомдоду шом.

[2] Худоё, салом Туӣ ва саломатӣ аз Туст, Ту бобаракат ҳастӣ, эй Парвардигори мо, ки дорои бузургӣ ва бахшиш мебошӣ.

кардааст аз оташи дӯзах» ва расул алайҳиссалом гуфт: «Дӯзахро ҳар рӯз ба наздики заволи офтоб битобонанд, намоз макунед дар ин вақт, магар рӯзи одина, ки дӯзах дар ин рӯз натобонанд». Ва гуфт: «Ҳар ки рӯзи одина фармон ёбад, вайро музди шаҳидӣ нависанд ва аз азоби гӯраш нигоҳ доранд».

## Шароити ҷумъа

Бидон, ки ҳар чи дар намозҳои дигар шарт бошад, дар ин намоз шарт аст ва буруни он шаш шарти дигар аст хос.

**Шарти аввал** – вақт аст: агар имом, масалан, салом пас аз вақти намози дигар[1] диҳад, ҷумъа фавт шавад ва намози пешин[2] тамом бояд кардан.

**Шарти дуввум** – ҷойгоҳ аст, ки ин намоз дар саҳро набандад ва дар миёни хаймаҳо набандад, балки бояд ки дар шаҳре бошад ё дар деҳе, ки андар вай чиҳил марди озод ва болиғ муқим бошад ва агар дар масҷид набошад дуруст бувад.

**Шарти саввум** – адад аст, ки то чиҳил марди озоди мукаллафи муқим ҳозир наёяд, дуруст набошад. Агар аз ин адад камтар шавад – дар хутба ё дар намоз – зоҳир он аст, ки дуруст набошад.

**Шарти чаҳорум** – ҷамоат аст. Агар ин қавм танҳо ҳар яке намоз кунанд, дуруст наёяд, лекин касе, ки ракъати бозпасин дарёфт, намози вай дуруст бувад, агарчи дар ракъати дуввум танҳо бувад ва агар рукӯъи дуввум дарнаёбад, иқтидо кунад бар нияти намози пешин.

**Шарти панҷум** – он ки бояд ки пеш аз он ҷумъаи дигар накарда бошад, ки дар як шаҳр як ҷумъа беш нашояд кардан, магар чунон бувад, ки дар як масҷид нагунҷанд ва душвор бувад ва агар натавонанд ва ду ҷумъа кунанд. Дуруст он бувад, ки такбири аввал аз пеш карда бошанд.

**Шарти шашум** – ду хутба аст пеш аз намоз ва ҳар ду фариза аст ва нишастан миёни ду хутба фариза аст ва бар пой будан дар хутба фариза аст. Ва дар хутбаи аввал чаҳор чиз фариза аст: таҳмид[3] ва «ал-ҳамду *лиллоҳ*» кифоят бувад; ва салавот додан ба расул алайҳиссалом ва васият ба тақво: «увсийкум би тақволлоҳи»[4] кифоят бувад; ва як оят аз Қуръон; ва дар хутбаи дуввум ҳамин фариза аст, лекин бадали оят аз Қуръон дуо

---

[1] Намози аср.

[2] Намози зӯҳр.

[3] Ҳамди Худо гуфтан.

[4] Васият мекунам шуморо ба парҳезкории Худо.

фариза аст.

Ва бидон, ки ин намоз бар кӯдакон ва занон ва бандагону мусофирон воҷиб нест. Ва раво бошад даст боздоштан[1] ба узри гилу борон ва бемордорӣ – чун беморро дорандаи дигар набувад, лекин авлотар он бувад, ки намози пешин пас аз он кунад, ки мардумон аз ҷумъа фориғ шаванд.

### Одоби ҷумъа

Бояд ки дар даҳ чиз суннату одоб нигоҳ дорад.

**Адаби аввал** – он ки рӯзи панҷшанбе ҷумъаро истиқбол кунад ба дил ва ба сохтани кор, чун ҷомаи сапед рост кардан ва шуғле, ки бошад аз пеш баргирифтан, то бомдоди пагоҳ[2] ба намоз тавонад шудан ва намози дигар рӯзи панҷшанбе холӣ нишастан ва ба тасбеҳ ва истиғфор машғул будан, ки фазли ин соат азим аст ва дар муқобалаи он соат азиз аст, ки дар рӯзи одина аст. Ва гуфтаанд, ки дар ин шаб бо аҳл сӯҳбат кардан суннат аст, то он низ тақозои ғусл бошад ҳар дуро рӯзи одина.

**Адаби дуввум** – он аст, ки бомдод ба ғусл машғул шавад – агар зуд ба масҷид хоҳад шуд – ва агар на, таъхир авлотар; ва расул алайҳиссалом ба ғусли ҷумъа фармудааст, фармонҳои муаккад, то гурӯҳе аз уламо пиндоштаанд, ки ин ғусл фариза аст. Ва аҳли Мадина касеро, ки сухани дурушт хостандӣ гуфт, гуфтандӣ: «Ту батарӣ аз касе, ки рӯзи одина ғусл накунад». Ва агар касе дар ин рӯз ҷунуб бошад, чун ғусли ҷинобат бикунад, авлотар он бувад, ки бар нияти ғусли ҷумъа дигар бора об бар хештан резад, пас агар ба як ғусл ҳар ду ният кунад, кифоят бувад ва фазли ғусли ҷумъа низ ҳосил шавад.

**Адаби саввум** – он аст, ки ороста ва покиза бо некӯҳайат ба масҷид ояд. Ва покизагӣ бад-он бувад, ки мӯй бисутурад ва нохун бозканад ва мӯйлаб рост кунад ва агар нахуст ба гармоба шуда бувад ва ин ба ҷой оварда, кифоят бувад. Ва оростагӣ бад-он бувад, ки ҷомаи сапед пӯшад, ки Худои таъоло аз ҷомаҳо ҷомаи сапед дӯсттар дорад. Ва бӯи хуш ба кор дорад – бар нияти таъзими масҷиду намоз, то аз вай бӯи нохуш наёяд, ки касе ранҷур шавад ё дар ғайбат афтад.

**Адабичаҳорум** – пагоҳ рафтан аст ба ҷомеъ, ки фазли ин бузург аст. Ва дар рӯзгори аввал ба вақти субҳ ба чароғ шудандӣ ва роҳҳо аз заҳмат чунон будӣ, ки душвор тавонистандӣ рафт. Ва Ибни Масъуд як бор ба

---

[1] Худдорӣ кардан.

[2] Субҳи зуд.

масҷид шуд, се тан пеш аз вай омада буданд, бо хештан итоб мекард ва мегуфт: «Ту дар дараҷаи чаҳорум бошӣ, кори ту чун бувад?» Ва чунин гуфтандӣ, ки аввал бидъат, ки дар ислом падид омад, ин буд, ки ин суннатро даст бидоштанд. Ва чун ҷуҳудон ва тарсоён рӯзи шанбе ва якшанбе пагоҳ ба калисо ва куништ шаванд ва мусалмонон рӯзи одина, ки рӯзи эшон бошад, тақсир кунанд, чӣ гуна бошад?! Ва расул гуфт алайҳиссалом: «Ҳар ки дар соати аввал аз ин рӯз ба ҷомеъ шавад, чунон бошад, ки шутуре қурбон карда бошад; ва агар дуввум соат равад, гове қурбон карда бошад; ва дар соати саввум – гӯсфанде: ва дар чаҳорум – мокиёне ва дар панҷум – хояи мурғе. Ва чун хатиб бар минбар ояд, фариштагоне, ки ин фармон менависанд. Саҳоиф дарнаварданд[1] ва ба самоъи хутба машғул шаванд. Ва ҳар ки дар ин вақт ояд, ҷуз фазли намоз чизе дигар наёбад.

**Адабипанҷум** – он ки пой бар гардани мардумон нениҳад – агар дер омада бошад, ки дар хабар аст, ки ҳар ки чунин кунад, рӯзи қиёмат аз вай пуле созанд, ки мардумон бар вай meраванд; ва расул алайҳиссалом якеро дид, ки чунин мекунад, чун намоз бикард, гуфт: «Чаро ту ҷумъа накардӣ?» Гуфт: «Ё расулуллоҳ, бо ту ба ҳам будам». Гуфт: «Не! Чун дидам туро, ки пой бар гардани мардумон мениҳодӣ», яъне ки касе, ки чунин кунад, чунон бувад, ки намоз накарда бошад. Аммо агар сафи аввал холӣ бошад, раво бувад, ки қасд кунад ба сафи аввал, ки тақсир эшон карданд, ки он саф бигузоштанд.

**Адабишашум** – он ки дар пеши касе, ки намоз мекунад, нагузарад ва чун бинишинад ба девор ё ба сутун наздик нишинад, то касеро пеши вай роҳ набувад, ки наҳй аст аз гузаштан пеши касе, ки намоз мекунад. Ва дар хабар аст, ки: агар хокистаре гардад, ки бод вайро бипароканад, беҳтар аз он ки пеши мусаллӣ бигузорад.

**Адабиҳафтум** – он ки сафи аввал талаб кунад ва агар натавонад, ҳарчанд наздиктар беҳтар, ки фазли ин бузург аст, магар дар сафи аввал лашкариён бошанд, ки ҷомаи дебо доранд, ё ҷомаи сиёҳи хатиб абрешимин бошад ё шамшери вай ба зар бошад ё мункаре дигар бошад: он гоҳҳарчанд аз он дуртар бошад, авлотар, ки нашояд ба ихтиёр ҷое, ки мункаре бошад, нишастан.

**Адабиҳаштум** – он ки чун хатиб берун ояд, низ сухан нагӯяд ва ба ҷавоби муаззин машғул шавад, он гоҳ ба самоъи хутба; ва агар касе сухан гӯяд, вайро ба ишорат хомӯш кунад, на ба забон, ки расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам гуфт: «Ҳар ки дигареро гӯяд дар вақти хутба, ки хомӯш

---

[1] Дафтарро ҷамъ кунанд.

бош ё гӯш дор, беҳудае гуфт ва ҳар ки дар ин вақт беҳудае гуфт, вайро ҷумъа нест». Ва агар дур бошад ва хутба намешунавад, ҳам бояд ки хомӯш бошад ва ҷое, ки сухан гӯянд, нанишинад. Ва дар ин вақт ҳеч намоз накунад, магар таҳияти масҷид[1].

**Адаби нӯҳум** – он ки чун намоз кунад, ҳафт бор «Ал-Ҳамду» бархонад ва ҳафт бор «қул ҳуваллоҳу» ва «Муъаввазатайни»[2], ки дар асар аст, ки ин аз ҷумъа ҳирзе[3] бошад вайро аз шайтон; ва бигӯяд «Аллоҳумма, йо Ғанийййу, йо Ҳамиду, йо Мубдиу, йо Муъиду, йо Раҳиму, йо Вадуду, ағнинӣ би ҳалолика ъан ҳаромика ва би фазлика ъамман сивока»[4], ки гӯянд ҳар ки бад-ин дуо мудовимат кунад, аз ҷое, ки наандешад, рӯзии вай падид ояд ва аз халқ бениёз гардад. Ва пас аз ин шаш ракъат намоз кунад – суннат, ки ин миқдор аз расул алайҳиссалом ҳикоят кардаанд.

**Адаби даҳум** – он ки дар масҷид мебошад, то намози дигар бикунад ва агар то намози шом биистад, фозилтар. Ва гӯянд, ки ин ба ҷои ҳаҷҷе ва умрае[5] биистад дар савоб. Ва агар натавонад ва ба хона шавад, бояд ки зикри Ҳақ таъоло ғофил нагардад, то он соати азиз, ки дар ҷумлаи рӯзи одина аст, вайро дар ғафлат наёбад, ки аз фазли он маҳрум монад.

## Одоби рӯзи одина

Дар ҷумла бояд ки дар ҷумлаи ин рӯз ҳафт фазилат талаб кунад.

**Аввал –** он ки бомдод ба маҷлиси илм ҳозир шавад ва аз қиссагӯёну ҳалқаи он дур бошад ва ба маҷлиси касе ҳозир шавад, ки сухан ва сирати вай рағбати дунё камтар гардонад ва ба охират даъват кунад. Ва ҳар сухане, ки на чунин бувад, он на маҷлиси илм бувад. Ва чун чунин бувад, дар хабар аст, ки ба як маҷлис чунин ҳозир омадан фозилтар аз ҳазор ракъат намоз кардан.

**Дуввум –** он ки дар ин рӯз соате аст азиз ва шариф, ки дар хабар аст, ки: «Ҳар ки дар ин соат ҳоҷате хоҳад, раво шавад». Ва хилоф аст, ки ин соат кадом аст: вақти баромадани офтоб аст; ё вақти завол; ё вақти ғуруб; ё вақти бонги намоз; ё вақти бар минбар шудани хатиб; ё вақти дар намоз истодан; ё вақти намози дигар; ва дуруст он аст, ки ин вақт маълум

---

[1] Таҳият яъне салом аст ва намози таҳияти масҷид яке аз намозҳои суннат аст ҳангоми даромадан ба масҷид.

[2] Ду сураи охири Қуръон, ки бо «қул аъузу» шурӯъ мешавад: сураи «ан-Нос» ва сураи «ал-Фалақ».

[3] Паноҳгоҳи маҳкам, василаи нигоҳдории ҷон.

[4] Эй Худои бениёз, сутуда, ба дунё оваранда, бозгардонандаи меҳрубон, дӯст, маро бо ҳалоли Худат аз ҳаром ва ба бахшоишат аз дигарон бениёз фармо.

[5] Навъе ҳаҷ аст.

нест ва мубҳам аст, ҳамчун шаби қадр. Пас, бояд ки ҳама рӯз муроқиби ин бошад ва дар ҳеч вақт аз зикр ва ибодат холӣ набошад.

**Саввум –** он ки дар ин рӯз салавоти бисёр диҳад бар Мустафо алайҳиссалом, ки расул гуфт, ки: «Ҳар ки дар ин рӯз бар ман ҳаштод бор салавот биҳад, гуноҳи ҳаштод солаи вай биёмурзанд». Пурсиданд, ки: «Ё расулуллоҳ, бар ту салавот чӣ гуна диҳем?». Гуфт: «Бигӯяд: Аллоҳумма, салли ъало Муҳаммадин ва ъало оли Муҳаммадин, салотан такуну лака ризоан ва ли ҳаққиҳи адоан ва-ътиҳи-л-василата ва-л-мақома-л-маҳмуда-л-лазӣ ваъадтаҳу иҷзиҳи ъанно мо ҳува аҳлуҳу ва-ҷзиҳи афзала мо ҷозайта набиййан ъан умматиҳи ва салли ъало ҷамеъи ихвониҳи мина-н-набиййина ва-с-солиҳина, йо арҳама-р-роҳимина»[1]. Чунин гӯянд, ки ҳар ки дар ҳафт одина, ин ҳафт бор бигӯяд, шафоати расул алайҳиссалом биёбад ломаҳола[2]. Ва агар «Аллоҳумма салли ъало Муҳаммадин ва ъало оли Муҳаммадин» беш нагӯяд, кифоят бувад.

**Чаҳорум** – он ки дар ин рӯз Қуръон бештар хонад ва Сурату-л-Каҳф бархонад, ки дар фазли он ахбор бисёр омадааст ва обидони салаф одат доштаанд ҳазор бор «қул ҳуваллоҳу аҳад» хондан ва ҳазор бор салавот додан ва ҳазор бор «Субҳоналлоҳи» ва «ал-ҳамду лиллоҳи» ва «ло илоҳа иллаллоҳу» ва «Аллоҳу акбар» гуфтан.

**Панҷум** – он ки намоз бештар кунад дар ин рӯз. Ва дар хабар аст, ки: «Ҳар ки дар ҷомеъ шавад ва дар вақт чаҳор ракъат намоз кунад ва дар ҳар ракъате «фотиҳа» як бор ва панҷоҳ бор «қул ҳуваллоҳу аҳад» бархонад, аз ин ҷаҳон берун нашавад, то ҷойгоҳи вай аз биҳишт ба вай намоянд, ё ба дигаре, ки вайро хабар диҳад». Ва мустаҳаб аст дар ин рӯз чаҳор ракъат намоз ба чаҳор сураи ал-Анъом, ал-Каҳф ва Тоҳо ва Ёсин, агар натавонад, Ёсин ва сураи Саҷда ва сураи Луқмон ва сураи ад-Духон ва сураи ал-Мулк. Ва Ибни Аббос разийаллоҳу анҳу намози тасбеҳ ба ҷой намондӣҳаргиз рӯзи одина ва ин намози маъруф; ва авлотар он аст, ки то вақти завол намоз мекунад ва пас аз намоз то намози дигар ба маҷлиси илм шавад, пас аз он то шабонгоҳ ба тасбеҳ ва истиғфор машғул шавад;

**Шашум** – он ки ин рӯз аз садақа холӣ нагузорад, агар ҳам пораи нон бошад, ки фазли садақа дар ин рӯз зиёдат бошад. Ва ҳар соиле, ки ба вақти хутба чизе хоҳад, варо заҷр кунанд ва кароҳият бошад вайро чизе

---

[1] Худоё, дуруд бифирист бар Муҳаммад ва оли ӯ, дуруде, ки Ту бад-он хушнуд бошӣ ва ҳаққи ӯ бад-он адо шавад ва бибахш ӯро василa (-и шафоат) ва мақоми писандидае, ки ба ӯ ваъда додаӣ ва ҷазо бидеҳ ӯро аз мо, ҷазое, ки шоистаи он аст ва беҳтарин подоше, ки аз уммате ба пайғамбари он уммат мерасад. Ва дуруд фирист бар тамоми бародаронаш – аз пайғамбарон, эй бахшандатарини бахшандагон.

[2] Ногузир.

додан.

**Ҳафтум** – он ки дар ҷумлаи ин як рӯз аз ҳафта охиратро мусаллам дорад. Ва ҳама рӯз ба хайр машғул шавад ва кори дунёӣ дар боқӣ кунад. Ва он ки Ҳақ таъоло мегӯяд: «Фа изо қузияти-с-салоту фа-нташиpу фи-л-арзи ва-тағу мин фазлиллоҳи»[1], Анас разийаллоҳу анҳу мегӯяд, ки маънии ин, хариду фурӯхт ва касби дунё нест, лекин талаби илм аст ва зиёрати бародарон ва иёдати бемор ва ташйиъи ҷаноза ва мисли ин корҳо.

### Масъала

Бидон, ки он чи лобуд аст аз намоз, гуфта омад ва дигар масоил чун ҳоҷат афтад, бибояд пурсид, ки дар чунин китоб шарҳ натавон кард. Аммо васваса дар нияти намоз бисёр мебошад, бад-ин ишорате карда ояд.

Бидон, ки васвасаи ният касеро бувад, ки дар ақли вай халале бошад ва савдое бувад, ё ба шариат ҷоҳил бошад ва маънии ният надонад, ки нияти ту он рағбат аст, ки туро рӯй ба қибла овард ва бар пой ангехт, то фармон ба ҷой орӣ. Ва чунон ки туро агар касе гӯяд: «Фалон олим ояд, вайро бар пой хез ва ҳурмат дор», нагӯӣ, ки: «Ният кардам, ки бар пой хезам фалон олимро барои илми вай ба фармони фалон кас», лекин бар пой хезӣ дарвақт ва ин ният худ дар дили ту бошад, бе он ки ба дил гӯӣ ё ба забон. Ва ҳар чи ба дил гӯӣ, ҳадиси нафс бувад, на ният бувад. Ният он рағбат бувад, ки туро бар пой ангехт. Аммо бояд ки бидонӣ, ки фармон чист ва бидонӣ ки адои намози пешин аст ё адои намози дигар; чун дил аз ин ғофил набувад, ҳаме «Аллоҳу акбар» бигӯӣ ва агар ғофил бувад, худро бо ёд диҳӣ. Ва гумон набарӣ, ки маънии адои фарз ва намози пешин ҳама ба як бор муфассал дар дил ҷамъ шавад, лекин чун наздик бошад ба якдигар, ҷамъ намояд. Ва ин миқдор кифоят бувад, чи агар касе туро гӯяд: «Фаризаи намози пешин гузорӣ?» гӯӣ: «Оре». Дар ин вақт, ки «Оре» гӯӣ, ҷумлаи он маънӣ дар дили ту бувад ва тафсил набувад. Пас, гуфти ту бо хештан, то бо ёд диҳӣ, ҳамчун гуфти он кас бувад. Ва «Аллоҳу акбар» ба ҷои он бувад, ки гӯӣ «Оре». Ва ҳар чи бештар истиқсо кунӣ[2], дил ва намоз бишӯлида шавад: бояд ки осон гирӣ, чун ин миқдор кардӣ, ба ҳар сифат, ки бувад, бидонӣ, ки намоз дуруст аст, ки нияти намоз ҳамчун нияти корҳои дигар аст. Ва бад-ин сабаб буд, ки дар рӯзгори

[1] Пас чун намоз тамом шуд, дар замин пароканда шавед ва биҷӯед фазли Худовандро.
[2] Кунҷковӣ кардан ва ба даруни коре фурӯ шудан.

расул алайҳиссалом ва саҳоба ризвонуллоҳи алайҳим аҷмаъин ҳеч касро васвасаи ният набуд, он кас ки ин менадонад аз ҷаҳл аст.

## АСЛИ ПАНҶУМ

### Дар закот аст

Бидон, ки закот рукне аз аркони мусалмонӣ аст, ки расул гуфт алайҳиссалом: «Бинои мусалмонӣ бар панҷ асл аст: калимаи «ло илоҳа иллаллоҳ, Муҳаммадун расулуллоҳ»; ва намоз; ва закот; ва рӯза; ва ҳаҷ». Ва дар хабар аст, ки: «Касоне, ки зару сим доранд ва закоти он надиҳанд, ҳар якеро доғе бар сина ниҳанд, чунон ки ба пушт бурун ояд ва ҳар ки чаҳорпой дорад ва закот надиҳад, рӯзи қиёмат он чаҳорпоёнро бар вай мусаллат кунанд, то вайро суру[1]ҳамезананд ва дар зери пой меандозанд ва ҳар гаҳ ки ҳама бар вай бирафтанд ва охир расид, он пешин бозояд – дигар бора, ҳамчунин зери пой месипаранду меравaнд, то он гоҳ ки ҳисоби ҳама халқ бикунанд». Ва ин ахбор дар «Сиҳоҳ» аст. Пас, илми закот донистан бар худованди мол фариза аст.

### Анвоъи закот ва шароити он

Бидон, ки шаш навъ закот воҷиби фариза аст

### Навъи аввал<br>Закоти чаҳорпоён

Ва он шутуру гов ва гӯсфанд аст, аммо дар асбу хар ва дигар ҳайвонот закот нест. Ва ин закот ба чаҳор шарт воҷиб ояд:

**Шарти аввал** – он ки алафӣ набошад, балки ба чарогоҳ бувад, то бар вай муънат (харҷ) бисёр наравад; агар дар ҷумлаи сол чандоне алаф диҳанд, ки онро муънате шумуранд, закот бияфтад.

**Шарти дуввум** – он ки як сол дар мулки вай бимонад; агар дар миёна аз мулки вай берун шавад, закот бияфтад, аммо наслу нитоҷи[2] мол – агарчи охири сол омада бошад, дар ҳисоб гирад, закот воҷиб ояд ба табаиййати асли мол.

---

[1] Шохи гӯсфанду гов ва ҷуз он.

[2] Баччаи гов, гӯсфанд ва шутур.

**Шарти сеюм** – он ки бад-он мол тавонгар бошад ва дар тасарруфи вай бувад, аммо агар гум шуда бошад ё золиме аз вай ситада бошад, бар вай закот набошад, магар ки ҷумлаи ҳар фоида, ки аз вай ҳосил омада бошад, бар вай расад; он гоҳ закоти гузашта воҷиб ояд. Ва агар касе чандон, ки мол дорад, вом (қарз) дорад: дуруст он аст, ки бар вай закот набувад, ки вай ба ҳақиқат дарвеш бувад.

**Шарти чаҳорум** – он ки нисобе[1] бошад, ки бад-он миқдор тавонгар бошад, ки аз миқдори андак тавонгарӣҳосил нашавад.

Аммо шутур, то панҷ нашавад, закот воҷиб наёяд; ва дар панҷ як гӯсфанд воҷиб ояд ва дар даҳ шутур ду гӯсфанд воҷиб ояд ва дар понздаҳ шутур – се гӯсфанд ва дар бист – чаҳор. Ва ин гӯсфанд яксола кам нашояд ва агар буз бувад, дусола кам нашояд. Чун бисту панҷ шутур шавад, шутури яксолаи мода воҷиб ояд, агар надорад, дусолаи нар ба ҷои вай биистад. Ва то сиву шаш нашавад ҳеч чиз воҷиб наёяд ва дар сиву шаш модаи дусола воҷиб ояд ва дар чиҳилу шаш – модаи сесола ва дар шасту як – модаи чаҳорсола ва дар ҳафтоду шаш – ду модаи дусола ва дар наваду як – ду модаи сесола ва дар саду бисту як – се модаи дусола. Ва пас аз ин ҳисоб қарор гирад: дар ҳар панҷоҳе – сесолаи мода ва дар ҳар чиҳиле – модаи дусола.

Аммо гов; дар вай ҳеч чиз воҷиб нашавад, то сӣ нашавад; он гаҳ дар вай яксолае воҷиб шавад; ва дар чиҳил – дусолае; ва дар шаст – ду яксола; ва пас аз ин ҳисоб қарор гирад: дар ҳар чиҳил – дусолае; ва дар сӣ – яксолае.

Аммо гӯсфанд: дар чиҳил – яке; ва дар саду бисту як – ду; ва дар дувисту як – се; ва дар чаҳорсад – чаҳор; ва пас аз ин ҳисоб кунад ва дар ҳар саде – яке; ва яксола кам нашояд. Ва чун ду кас гӯсфанд дар ҳам омехта доранд ва ҳар ду аз аҳли закот бошанд, ки яке кофир ё мукотиб[2] набошад, ҳар ду чун як мол бошанд: то агар ҳар ду чиҳил беш надоранд, бар ҳар як ним гӯсфанд воҷиб ояд ва агар саду бист доранд, ҳар ду ба ҳам як гӯсфанд кифоят бувад.

## Навъи дуввум
## Закоти муашшарот бувад

Ҳар киро ҳаштсад ман гандум бувад, ё ҷав, ё мавиз, ё хурмо, ё чизе, ки қути (ғизо) қавме бошад, ки бад-он кифоят тавонанд кард: чун мулк (донае

---

[1] Ҳадде, ки чун бад-он ҳадд расад, закот воҷиб ояд.

[2] Бандае, ки бо молики худ қарор гузордааст, пас аз пардохти баҳои худ озод шавад.

аз ҷинси мош) ва биринҷ ва нахӯд ва боқиливу ғайри он, ушр (даҳяк) бар вай воҷиб ояд. Ва ҳар чи қут набувад: чун пунбаву ҷавз (чормағз) ва катону меваҳои дигар, дар вай ушр набувад. Ва агар чаҳорсад ман гандум ва чаҳорсад ман ҷав бувад, лозим наёяд, ки нисоб аз як ҷинс бояд ки бувад; ва агар оби ҷӯй ва корез набошад, балки оби бадбӯ диҳад, ними даҳяк беш воҷиб наёяд. Ва нашояд, ки ангур ва рутаб (хурмои тоза) диҳад, балки мавизу хурмо диҳад, магар чунон бувад, ки аз ӯ мавиз наёяд, он гоҳ раво бувад. Ва бояд ки чун ангур ранг гирифт ва донаи гандум ва ҷав сахт шуд, дар он ҳеч тасарруф накунад, то нахуст ҳазр кунад[1] ва бидонад, ки насиби дарвешон чанд аст. Он гоҳ чун он миқдор дарпазируфт ва бидонист, агар тасарруф кунад, дар ҷумла раво бошад.

## Навъи сеюм
## Закоти зару сим аст

Дар дувист дирам нуқра панҷ дирам воҷиб ояд – ба охири сол; ва дар бист динор зари холис – ним динор; ва он чаҳоряки даҳяк бошад ва чандон ки меафзояд, ҳам бад-ин ҳисоб бувад. Ва дар нуқраву ханури (зарф) заррину симин ва сохти (асбобу афзори асб) зар ва он зар, ки бар шамшер бошад ва давол ва ҳар чи раво набошад доштан, дар ҳама воҷиб ояд. Аммо пирояе, ки раво бошад доштан марду занро, дар вай закот воҷиб наёяд.

## Навъи чаҳорум
## Закоти тиҷорат аст

Чун миқдори бист динор чизе ба нияти тиҷорат харад ва сол тамом шавад, ҳамон закоти нақд воҷиб ояд ва ҳар чи суд карда бошад дар миёни сол, дар ҳисоб ояд. Ва охири ҳар соле бояд ки қимати мол маълум кунад: он гоҳ агар сармоя дар асл зар будааст ё сим, ҳам аз он бидиҳад ва агар ба нақд нахарида бошад, аз он нақд, ки дар шаҳр ғолибтар бошад, бидиҳад. Ва чун матоъе дорад ва нияти тиҷорат кунад ё бад-он чизе бихарад, аввали сол дарнаёяд, закот воҷиб нашавад; аммо агар нақд бувад ва нисобе бувад аввали сол, он вақт мулк нисоб бувад; ва ҳар гоҳ дар миёни сол азми тиҷорат ботил кунад, закот воҷиб нашавад.

## Навъи панҷум

[1] Тахмин кардан ва ба ҳадс миқдор ва вазнро муайян кардан.

## Закоти фитр аст

Ҳар мусалмоне, ки шаби иди фитр беш аз қути хеш ва қути иёли хеш ки дар рӯзи ид ба кор барад, чизе зиёдат дорад – берун аз (ғайр аз, ба ҷуз) сарой ва ҷома ва он чи лобуд бувад – бар вай соъе тамом аз он ҷинс, ки мехӯрдааст, воҷиб ояд: ва он се ман бошад, кам сеяки мане. Ва агар гандум хӯрда бошад, ҷав нашояд ва агар ҷав хӯрда бошад, гандум шояд. Ва агар аз ҳар ҷинсе хӯрда бошад, беҳтарин бидиҳад; ва бадали гандум орад ва ғайри он нашояд ба наздики Шофеӣ разийаллоҳу анҳу. Ва ҳар ки нафақаи вай бар вай воҷиб ояд, садақаи фитри вай воҷиб ояд: чун падару модару фарзанд ва банда; ва закоти бандаи муштарак бар ҳар ду шарик бувад; ва закоти бандаи кофир воҷиб набувад; ва агар зан закоти хеш диҳад, шояд; ва агар шавҳар бе дастурии (иҷоза) ӯ бидиҳад, раво бувад.

Ин қадар аз аҳкоми закот лобуд донистанӣ аст, то агар берун аз ин воқеае афтад, бидонад, ки бибояд пурсид.

## Кайфият ба додани закот

Бояд ки панҷ чиз нигоҳ дорад дар закот додан:

**Яке он ки** нияти закот фариза бикунад; ва агар вакиле фаро дорад, дар вақти тавкил (вакил кардан) ният кунад, ё вакилро дастурӣ диҳад, то ба вақти додан ният кунад. Ва чун валӣ закоти моли тифл диҳад, ният кунад.

**Дуввум он ки** чун соле тамом шуд, шитоб кунад, ки таъхир бе узре нашояд. Ва закоти фитр аз рӯзи ид нашояд таъхир кардан ва таъҷили он дар рамазон раво бувад ва пеш аз рамазон нашояд. Ва таъҷили закоти мол дар ҷумлаи сол шояд, ба шарти он, ки ситонанда то охири сол дарвеш бимонад. Агар пеш аз сол бимирад, ё тавонгар шавад, ё муртад (аз дин баргашта) шавад, закот дигарбора бибояд дод.

**Саввум он ки** закоти ҳар ҷинсе аз он ҷинс диҳад: агар зар бадали сим диҳад ва гандум бадали ҷав ё моле дигар ба миқдори қимат, ба мазҳаби шофеӣ раво набошад.

**Чаҳорум он ки** садақа ҷое диҳад, ки мол он ҷо бошад, ки дарвешон чашм дар моли ӯ доранд ва агар ба шаҳре дигар диҳад, дуруст он аст, ки закот аз ӯ бияфтад.

**Панҷум он ки** закот бар ҳашт қавм қисмат кунад, он миқдор, ки бувад: чунон ки аз ҳар қавме се тан кам набошад, ҷумла бисту чаҳор биша-

вад. Агар як дирам закот бувад, ба мазҳаби шофеӣ, воҷиб бувад, ки бад-ин ҳама расонад. Ва ба ҳашт қисми баробар бикунад. Он гоҳҳар як қисм миёни се тан қисмат кунад, ё зиёдат, чунон ки хоҳад, агарчи баробар набувад. Ва дар ин рӯзгор се қавм камтар бояд: ғозӣ ва муаллафа ва омили закот; аммо фақиру мискин ва мукотиб ва ибну-с-сабил ва вомдор бояд. Пас ҳар касеро закот ба понздаҳ кас кам набояд дод – ба наздики Шофеӣ – разийаллоҳу анҳу. Ва мазҳаби шофеӣ дар ин ду масъала душвор аст: он, ки бадал нашояд ва он, ки ба ҳама бояд расонид. Ва бештари мардумон ба мазҳаби Абӯҳанифа мегиранд дар ин ду масъала; ва мо умедворем, ки бад-ин маъхуз (масъул) набошанд, ин шоаллоҳу таъоло.

### Пайдо кардани синфи ин ҳашт гурӯҳ

**Синфи аввал** – фақир аст. Ва ин касе бувад, ки ҳеч чиз надорад ва ҳеч касб натавонад кард. Агар қути рӯз тамом дорад ва ҷомаи тан тамом дорад, фақир набувад ва агар қути як рӯз ва як нима беш надорад, вале пироҳан дорад, бе дастор (салла, рӯмол, миёнбанд) ё дастор дорад, бе пироҳан, дарвеш бувад. Ва агар касб ба олат тавонад кард ва ҳеч олат надорад, дарвеш бувад. Ва агар толиби илм аст ва агар ба касб машғул шавад, аз он боз монад, дарвеш бувад ва бад-ин дарвешӣ камтар ёбад, магар атфолро. Тадбир он бувад, ки дарвеши муъил талаб кунанд ва ҳиссаи (саҳм, қисмат) фақир аз ҷиҳати атфол бад-ӯ таслим кунад.

**Синфи дуввум** – мискин аст. Ва ҳар киро харҷи муҳим аз дахл беш бувад, ӯ мискин бошад ва агарчи сарой ва ҷома дорад, валекин кифояти яксола надорад ва касби ӯ бад-он вафо накунад, раво бувад, ки чандоне бад-ӯ диҳанд, ки кифояти соле тамом шавад; фарш ва ханури хонаву кутуб дорад, чун бад-он мӯҳтоҷ бувад, мискин бувад ва агар зиёдат аз ҳоҷат дорад, мискин набувад.

**Синфи саввум** – касоне бошанд, ки закот ҷамъ кунанд ва ба дарвеш расонанд: музди эшонро аз закот бидиҳанд.

**Синфи чаҳорум** – муаллафа бошанд. Ва ин мӯҳташаме[1] бошад, ки мусалмон шавад, агар моле ба вай диҳанд ва дигаронро рағбат афтад, ки ба сабаби он мусалмон шаванд.

**Синфи панҷум** – мукотиб бувад. Ва ин бандагон бошанд, ки хештан боз харанд ва баҳои худ ба хоҷаи (соҳиб) хеш расонанд.

**Синфи шашум** – касе бувад, ки вом дорад, ки на ба маъсияте ба кор бурда бошад ва дарвеш бувад, ё тавонгар бувад, валекин вом барои

[1] Шахси бузург ва маъруф ва соҳиби исму расм.

маслиҳате карда бошад, ки бад-он фитнае бинишинад.

**Синфи ҳафтум** – ғозиёне бошанд, ки эшонро аз девон ҷомагӣ (моҳона) набувад: агарчи тавонгар бошанд, сози роҳ (харҷи сафар) аз закот бад-эшон бидиҳанд.

**Синфи ҳаштум** – мусофир, ки зоди роҳ надорад – роҳгузаре бошад ё аз шаҳри хеш ба сафаре равад, ба қадри зоду киро (кироя) бад-ӯ диҳанд. Ва ҳар ки гӯяд: «ман дарвешам ё мискинам», раво бувад, ки ба қавли ӯ фаро гиранд, чун маълум набошад, ки дурӯғ мегӯяд; аммо мусофиру ғозӣ агар ба сафару ғазв (ҷанг, ҷиҳод) наравад, закот аз эшон бозбояд ситад; аммо дигар синфҳо аз қавли мӯътамадон (ашхоси дуруст ва тарафи эътимод) маълум шавад.

## Асрори закот додан

Бидон, ки ҳамчунон ки намозро суратест ва ҳақиқате, ки он рӯҳи сурат аст, закот ҳамчунин аст. Ва чун касе сирру ҳақиқати закот надонад, закот сурате бувад берӯҳ. Ва сирри ӯ се аст:

**Яке он ки** халқ маъмуранд ба муҳаббату дӯстии Ҳақ таъоло ва ҳеч мӯъмин нест, ки на ин даъво кунад, балки маъмуранд бад-он ки ҳеч чизро дӯсттар аз Худой надоранд, чунон ки дар Қуръон ҳамегӯяд: «Қул: ин кона обоукум ва абноукум ва ихвонукум ва азвоҷукум ва ъаширатукум ва амволун-иқтарафтумуҳо ва тиҷоратун тахшавна касодаҳо ва масокину тарзавнаҳо аҳабба илайкум миналлоҳи ва расулиҳи ва ҷиҳодин фӣ сабилиҳи, фа тараббасу, ҳатто йаътийаллоҳу ва амриҳи валлоҳу *ло йаҳдӣ-л-қавма-л-фосиқин*»[1]. Ва ҳеч мӯъмин нест, ки на даъво мекунад, ки Худойро аз ҳама чиз дӯсттар дорам. Ва пиндоранд, ки чунон аст. Пас ба нишоне ва бурҳоне ҳоҷат бувад, то ҳар касе ба даъвои беҳосил мағрур нашавад. Пас, мол якест аз маҳбуботи одамӣ, ӯро бад-ин биёзмуданд ва гуфтанд: «Агар содиқӣ дар даъвои худ ин як маъшуқаи худро фидо кун, то дараҷаи худ дар дӯстии мо бидонӣ». Пас касоне, ки он бишинохтанд ба се табақа шуданд:

Табақаи аввал сиддиқиён буданд, ки ҳар чи доштанд, фидо карданд ва гуфтанд: «Аз дувист дирам панҷ дирам додан кори бахилон бошад, бар мо воҷиб он бувад, ки ҳама бидиҳем дар дӯстии дӯст», чунон ки Абӯбакр

---

[1] Бигӯ: агар падарони шумо ва писарони шумо ва бародарони шумо ва занони шумо ва хешовандони шумо ва дороие, ки ба чанг овардаед ва бозоргоние, ки аз норавоии он метарсед ва хонаҳое, ки бад–он хушнуд ҳастед, аз Худо ва паямбараш ва ҷиҳод дар роҳаш пеши шумо азизтаранд, пас чашм ба роҳ бошед, то амри Худо бирасад ва Худованд касонеро, ки аз ҳадд хориҷ шудаанд, роҳнамоӣ нахоҳад кард.

ҷумлаи мол бидод, расул гуфт: «Иёлро чӣ бозниҳодӣ?», гуфт: «Худой ва расули Худой»; ва Умар як нима биёвард, гуфт: «Иёлро чӣ гузоштӣ?». Гуфт: «Ниме». Расул алайҳиссалом гуфт: «Байнакумо мобайна калиматайкумо» – «Тафовути дараҷаи шумо ҳамчун тафовути сухани шумост».

Табақаи дуввум некмардон буданд, ки эшон мол ба як бор харҷ накарданд ва қуввати он надоштанд, лекин нигоҳҳамедоштанд ва мунтазири ҳоҷати фуқаро ва вуҷӯҳи хайрот буданд ва худро бо дарвешон баробар медоштанд ва бар қадри закот иқтисор накарданд ва чун дарвешон расиданд, эшонро ҳамчун иёли[1] худ донистанд.

Табақаи саввум сарамардон (мардони пок ва холис) буданд, ки эшон беш аз он тоқат надоштанд, ки аз дувист дирам панҷ дирам бидиҳанд, бар фариза иқтисор карданд ва фармон ба дили хуш ва ба зудӣ ба ҷой оварданд ва ҳеч миннат бар дарвешон наниҳоданд. Ва ин дараҷаи вопасин аст, ки ҳар ки аз дувист дирам, ки Худои таъоло бад-ӯ диҳад, дилаш надиҳад, ки панҷ дирам ба фармони ӯ боздиҳад, ӯро дар дӯстии Ҳақ бас насибе набувад ва чун беш аз ин натавонад дод, дӯстии ӯ сахт заиф (бисёр суст) бувад ва аз ҷумлаи дӯстони бахил бошад.

Сирри дуввум татҳири дил аст аз олоиш ва наҷосати бухл, ки бухл дар дил чун наҷосате аст, ки сабаби ношоистагии ӯст қурби ҳазрати Ҳақро, чунон ки наҷосати зоҳир сабаби бӯъди ӯст аз намоз. Ва он наҷосати бухл пок нашавад, илло ба харҷ кардани мол. Ва бад-ин сабаб закот, ки наҷосати бухлро бибарад, чун обест, ки бад-ӯ наҷосат шуста ояд. Ва барои ин аст, ки закот ва садақа бар расул ва аҳли байти ӯҳаром аст, ки мансаби вайро аз авсохи (касофатҳо ва чиркҳо) амволи мардумон сиёнат (нигоҳдорӣ) кардаанд.

Сирри саввум шукри неъмат аст, ки мол неъмате аст, чун дар ҳаққи мӯъмин сабаби роҳати дунё ва охират бошад, пас чунон ки намозу ҳаҷ ва рӯза шукри неъмати тан аст, закот шукри неъмати мол аст: то чун худро бениёз бинад бад-ин неъмат ва мусалмоне дигарро ҳамчун худ дармонда бинад, бо худ гӯяд: «Ӯ низ бандаи Худой аст ҳамчун ман, шукри онро, ки маро аз вай бениёз кард ва ӯро мӯҳтоҷи ман кард, бо ӯ рифқе (мудоро ва меҳрубонӣ) кунам, ки набояд, ки ин аз ман ба шабе биравад – агар тақсир кунам – ва маро ба сифати ӯ гардонанд ва ӯро ба сифати ман».

Пас ҳар касе бояд, ки ин асрор бидонад, то ибодати ӯ, сурати бемаънӣ набошад.

## Одоб ва дақоиқи закот додан

[1] Касе, ки таҳияи васоили зиндагонии ӯ вазифаи шахс мебошад.

Агар касе хоҳад, ки ибодати ӯ зинда бошад ва берӯҳ набувад ва савоби ӯ музоаф бошад, бояд ки ҳафт вазифа нигоҳ дорад:

**Вазифаи аввал** он, ки таъҷил кунад дар закот додан ва пеш аз он ки воҷиб шавад дар ҷумла сол медиҳад ва бад-ин се фоида ҳосил ояд:

**Яке он ки** асари рағбати ибодат бар ӯ зоҳир шавад, ки додан пас аз вуҷуб зарурат бошад, чи агар надиҳад, муоқаб бошад ва он аз бим бувад, на аз дӯстиву шафқат.

**Дуввум он ки** шодӣ ба дили дарвешон расонад ба зудӣ, то дуо баихлостар кунанд, ки шодӣ ногоҳ бинанд; ва дуои эшон ҳисоре бувад аз ҷумлаи офот.

**Саввум он ки** аз авоиқи (монеъҳо) рӯзгор эмин шавад, ки дар таъхир офоти бисёр аст ва бувад, ки оиқе афтад ва аз ин хайр маҳрум монад ва чун дар дил рағбати чизе падид омад, ба ғанимат бояд дошт, ки он назарро ду ҷиҳат бувад ва зуд бувад, ки иблис ҳамла оварад, фа инна қалба-л-мӯъмини байна исбаъайни мин асобиъи-р-Раҳмони[1].

Якеро аз бузургон дар таҳорат ҷой дар дил афтод, ки пираҳан ба дарвеш диҳад: муридеро овоз дод ва пироҳан баркашид ва ба вай дод, гуфт: «Чаро сабр накардӣ, то берун омадӣ?», гуфт: «Тарсидам хотире дигар дарояд, ки маро аз ин боздорад».

**Вазифаи дуввум** он, ки агар закот ба ҷумла хоҳад дод, дар моҳи муҳаррам диҳад, ки аввали сол аст ва моҳи ҳаром аст, ё моҳи рамазон, ки вақт ҳар чанд шарифтар, савоб музоафтар.

Расул алайҳиссалом сахитарини халқ буд ва ҳар чи доштӣ, медод ва дар рамазон ҳеч нигоҳ надоштӣ.

**Вазифаи саввум** он, ки закот дар сирр диҳад ва бармало (ошкоро) надиҳад, то аз риё дуртар бошад ва ба ихлос наздиктар бувад, ки садақаи сирр хашми Худойро бинишонад. Ва дар хабар аст, ки: «Ҳафт кас фардо дар сояи Арш бошанд: яке аз он имоми одил бувад ва яке садақадиҳандае, ки дасти чапи ӯ хабар надорад аз он чи дасти рост дод». Ва бинигар ки чӣ дараҷае бувад, ки бо дараҷаи имоми одил баробар бувад!. Ва дар хабар аст, ки: «Ҳар ки садақа дар сирр диҳад, ӯро дар аъмоли сирр нависанд ва агар зоҳир диҳад, дар аъмоли зоҳир нависанд ва агар бозгӯяд, ки ман чунин чизе кардаам, аз ҳар ду ҷарида (рӯзнома, рӯзномаи амал) маҳв кунанд ва дар ҷаридаи риё нависанд». Ва бад-ин сабаб салаф дар пинҳон доштани садақа чандон муболиғат кардаанд, ки

[1] Пас, ҳароина дили мӯъмин миёни ду ангушт аз ангушти Парвардигор аст.

касе бударӣ, ки нобино талаб кардӣ ва бар дасти ӯ ниҳодӣ ва сухан нагуфтӣ, ки то бинадонад, ки кист; ва касе будӣ, ки дарвеши хуфта талаб кардӣ ва бар дасти ӯ ниҳодӣ ва бар ҷомаи ӯ бастӣ, ки то чун бедор шавад, надонад кӣ додааст; ва касе будӣ, ки бар роҳи дарвеш афкандӣ; ва касе будӣ, ки ба вакил додӣ, ки бирасонад. Ин ҳама барои он ки дарвеш надонад. Аммо аз дигаре пинҳон доштан муҳимтар доштандӣ, барои он ки чун бармало диҳанд, риё дар ботин падид ояд ва агарчи бухл дар ботин шикаста шавад, риё парварда гардад ва ин сифоти ҷумла мӯҳлик аст. Лекин бухл бар мисоли каждуме аст ва риё бар мисоли море, ки вай қавитар аст: чун каждумро қуввати мор кунад, то дар қуввати мор бияфзояд, аз як мӯҳлик раста бошад ва дар дигаре аз он саъбтар афтода. Ва захми ин сифот бар дил – чун дар гӯр шавад – бар мисоли захми каждуму мор хоҳад буд, чунон ки дар унвони мусалмонӣ пайдо кардем: пас зарари он ки бармало диҳад, аз нафъ беш аст.

**Вазифаи чаҳорум** он, ки агар ба зоҳир аз риё эмин бошад ва дили худро аз он пок карда бошад ва донад, ки агар бармало диҳад, дигарон бад-ӯ иқтидо кунад ва рағбатҳо зиёдат шавад: бармало додан инчунин касро фозилтар. Ва ин касе бувад, ки мадҳу замми мардумон наздики вай баробар бувад ва дар корҳо ба илми Ҳақ таъоло кифоят карда бошад.

**Вазифаи панҷум** он, ки садақа ҳабт (ботил, ба ҳадаррафта) нагардонад ба миннат ва ваҳшат. Қолаллоҳу таъоло: «Ло тубтилу садақотикум би-л-манни ва-л-азо»[1] ва маънии «азо» озурдани дарвеш бувад бад-он, ки рӯй турш кунад ва пешонӣ фароҳам кунад ва сухан ба унф (дуруштӣ) гӯяд ва ӯро ба сабаби дарвешӣ ва суол хор дорад ва ба чашми ҳақорат бад-ӯ нигарад; ва ин аз анвоъи ҷаҳл ва ҳамоқат хезад:

Яке он, ки душвор бувад бад-ӯ мол аз даст бидодан ва бад-ин сабаб дилтанг шавад ва сухан ба заҷр гӯяд. Ва ҳар ки бад-ӯ душвор бувад, ки дираме бидиҳад ва ҳазор бор ситонад, ҷуз ҷоҳил набувад. Ва ӯ бад-ин закот фирдавси аъло ва ризои борӣ таъоло хоҳад кард ва худро аз дӯзах бираҳонад, чаро бар ӯ душвор бувад, агар бад-ин имон дорад?

Ва дигар ҳамоқат он, ки мепиндорад, ки ӯро бар дарвеш шараф аст ба тавонгарӣ, худ надонад, ки касе, ки ба понсад сол пеш аз ӯ дар биҳишт хоҳад рафт, ӯст ва дараҷаи ӯ бузургтар ва наздики Худои таъоло шараф ва фахр дарвешрост на тавонгарро. Ва нишони шарафи ӯ дар ин ҷаҳон он аст, ки тавонгарро ранҷ ва машғалаи дунёву вазру (кашидани бори сангин) ваболи (сахтӣ, сангинӣ, бадфарҷомӣ) он машғул бикардааст ва

[1] Табоҳ накунед садақоти худро бо миннат гузордан ва озурдан.

насиби вай аз он ҳама қадри ҳоҷат беш нест ва бар ӯ воҷиб кардааст, ки қадри ҳоҷат ба дарвеш мерасонад. Пас, ба ҳақиқат тавонгар сухраи (дар фармони) дарвеш аст дар ин ҷаҳон ва дар он ҷаҳон ба понсад сол пеш аз ӯ ба биҳишт хоҳад рафт.

**Вазифаи шашум** он, ки миннат наниҳад. Ва асли миннат аз ҷаҳл аст ва он сифати дил аст. Ва он аст, ки пиндорад, ки бо дарвеш некӯӣ кард ва неъмате бад-ӯ дод, дарвеш зери дасти ӯ шуд. Ва чун чунин пиндорад, нишон он бувад, ки чашм дорад, ки дарвеш ӯро хидмат зиёдат кунад ва дар корҳои вай биистад ва салом ибтидо кунад ва дар ҷумла ҳурмате зиёдат чашм дорад. Ва агар дар ҳаққи вай тақсире кунад, тааҷҷуб беш аз он кунад, ки аз пеш кардӣ ва бошад, ки боз гӯяд, ки ман бо вай чунин некӯӣ кардам; ва ин ҳам аз ҷаҳл бувад. Балки ҳақиқат он аст, ки дарвеш бо ӯ некӯӣ кард, ки садақа аз ӯқабул кард ва ӯро аз оташи дӯзах бираҳонид ва дили ӯро аз наҷосати бухл таҳорат дод. Ва агар ҳаҷҷоме ӯро ройгон ҳиҷомат кунад, миннат дорад: чи он худ сабаби ҳалоки ӯ хост бувад; бухл низ дар ботини ӯ ва моли закот дар дасти ӯ сабаби ҳалок ва палидии ӯст; чун ба сабаби дарвеш ӯро таҳорат ҳосил шуд ва наҷот ёфт, бояд ки аз ӯ миннат дорад.

Дигар он, ки расул саллаллоҳу алайҳи мегӯяд: «Садақа аввал дар дасти лутфи борӣ афтад, пас дар дасти дарвеше». Пас чун ҳаққи закот ба Худой медиҳад ва дарвеш ноиби Худой аст дар қабзи (гирифтан, ситадан) ҳаққи Вай, бояд ки аз дарвеш миннат дорад, на миннат бар дарвеш ниҳад.

Ва чун дар он се сирр аз асрори закот бияндешад, бидонад, ки миннат ниҳодан аз ҷаҳл бувад. Ва барои ҳазар кардан аз миннат салаф муболиғат кардаанд ва бар пой истодаанд пеши дарвеш ва ба тавозӯъе тамом пеши ӯ ниҳодаанд; он гоҳ суол кардаанд, ки аз ман қабул кун. Ва гурӯҳе даст фаропеш доштаанд, то дарвеш баргирад ва дасти дарвеш бар забар бошад, ки: «Ал-йаду-л-ъулйо хайрун минал-йади-с-суфло»[1] касеро сазад, ки миннат барниҳад.

Ва Оишаву Умми Салама дарвешеро чизе фиристодандӣ, гуфтандӣ: «Ёд гир, то чӣ дуо кунад». То ҳар дуоеро ба дуое мукофот кунанд, то садақа холис бимонад – мукофот нокарда; ва тамаъи дуо ба дарвеш раво надоштандӣ, ки гумон бар он буд, ки эҳсоне карда бошанд. Ва мӯҳсин ба ҳақиқат дарвеш бувад, ки ин ӯҳда аз ту баргирифт.

**Вазифаи ҳафтум** он, ки аз мол он чи беҳтар ва некӯтар ва ҳалолтар бувад, он бидиҳад, ки он чи ба шубҳат бувад, тақаррубро нашояд, ки Ӯ

[1] Дасти забарин некӯтар аз дасти зерин аст.

пок аст, ҷуз пок қабул накунад. Ва қад қола: «Ва ло тайаммаму-л-хабиса минҳу тунфиқуна ва ластум би охизиҳи илло ан туғмизу фийҳи», яъне: «Он чиз, ки агар ба шумо диҳанд, ба кароҳат ситонед, чаро дар насиби Худой харҷ кунед?» Ва агар касе он чи батар бувад, пеши меҳмон ниҳад, истихфофе тамом бувад, чӣ гуна раво бувад, ки батарин ба Худованд диҳад ва беҳтарин бандагони вайро бигузорад? Ва батарин додан далели он бувад, ки ба кароҳият медиҳад. Ва ҳар садақа, ки ба дилхушӣ набувад, бими он бошад, ки қабул наяфтад. Расул ъалайҳи-с-салавоту ва-с-салом гӯяд: «Як дирам садақа, бошад, ки бар ҳазор сабқат гирад. Ва ин он бувад, ки беҳтарин диҳад ва ба дилхушӣ диҳад».

## Одоби талаб кардани дарвеш

Бидон, ки ҳар дарвеш, ки закот бад-ӯ диҳӣ, фариза аз гардан бияфтад. Аммо касе, ки тиҷорати охират кунад, аз роҳи зиёда ранҷ даст бинадорад. Ва чун садақа ба мавзеъ бувад, савоб музоаф бошад. Пас бояд ки аз панҷ сифат яке талаб кунад:

**Сифати аввал** – он, ки порсо ва муттақӣ бувад. «Қола расулуллоҳи – саллаллоҳу алайҳи ва олиҳи ва саллам: атъиму атъомакуму-л-атқийоа». Гуфт: «Таом ба парҳезгорон диҳед», ба сабаби он ки истионат (кумак гирифтан) кунанд бад-он чи биситонанд бар тоати Худой ва ӯшарик бошад дар он тоат, ки ионат (кумак) карда бошад бар он. Яке аз бузургон садақаи худ ба фақирон додӣ ва гуфтӣ, ки: «Ин қавманд, ки эшонро ҳеч ҳиммат (манзуру мақсуд) нест, ҷуз Худой. Чун эшонро ҳоҷате бувад, андешаи эшон пароканда шавад ва ман дилеро бо ҳазрати Худой барам, дӯсттар дорам аз мурооти сад дил, ки ҳиммати ӯ дунё бувад». Ин сухан Ҷунайдро раҳимаҳуллоҳҳикоят карданд, гуфт: «Ин сухани соҳибдилест аз авлиё». Ин мард баққол буд, муфлис омад, ки ҳар чи дарвешон бихаридандӣ, баҳо нахостӣ, чанд моле бад-ӯ фиристод, то бо сари тиҷорат шавад ва гуфт: «Чун ту мардро тиҷорат зиён надорад».

**Сифати дуввум** – он, ки аз аҳли илм бувад, ки чун ба садақаи ӯ фароғати илм ёбад, ӯ дар савоби илм шарик бувад.

**Сифати саввум** – он, ки нуҳуфтаниёз бувад, ки дарвешии худ пинҳон дорад ва ба таҷаммул зияд: «Йаҳсабуҳуму-л-ҷоҳилу ағнийоа мина-т-таъаффуфи»[1]. Ин қавм бошанд, ки пардаи таҷҷаммул бар рӯй нигоҳ доранд. Ва чун садақа ба касе диҳад, пардаи таҷаммул нигоҳ дорад, на чунон бувад, ки ба дарвеше диҳад, ки аз суол бок надорад.

---

[1] Касе, ки надонад эшонро ба сабаби иффати нафсе, ки доранд, тавонгар мепиндорад.

**Сифати чаҳорум** – он, ки муъил бувад ё бемор бувад, ки ҳар чанд ҳоҷат ва ранҷ беш бувад, музди савоб беш бувад.

**Сифати панҷум** – он, ки аз хешовандон бошад, ки ҳам силаи раҳим бошад ва ҳам садақа; ва касе, ки бо ӯ ба бародарӣ бувад – бар дӯстии Ҳақ таъоло – низ ба дараҷаи ақориб бошад. Агар касе ёбад, ки ин ҳама сифот, ё бештар, дар ӯ бошад, авлотар бувад ва чун ба чунин касон расонад, ҳиммату андешаи эшон ва дуои эшон ӯро ҳисне (қалъа) бошад. Ва ин фоида ӯро он вақт бувад, ки бухл аз худ берун карда бувад ва шукри неъмат гузорда бувад. Ва бояд ки закот ба алавиён надиҳад ва ба кофирон надиҳад, чи ин авсохи моли мардумон аст: ва алавӣ бад-он дареғ бувад ва ин садақа ба кофир дареғ бувад.

## Одоби ситонандаи закот

Ситонандаи садақа бояд ки панҷ вазифа нигоҳ дорад:

**Вазифаи аввал** он, ки бидонад, ки Ҳақ таъоло чун бандагони худро мӯҳтоҷ офарид ба мол, бад-он сабаб моли бисёр дар дасти бандагон ниҳод. Лекин гурӯҳе, ки дар ҳаққи эшон зиёдати инояте бувад, эшонро аз машғала ва ваболи дунё сиёнат кард ва бору ранҷи касбу ҳифзи дунё бар тавонгарон ниҳод ва эшонро фармуд, ки қадри ҳоҷат ба бандагоне, ки азизтар мерасонанд, то он азизон аз бори дунё раста бошанд ва якҳиммату якандеша бошанд дар тоати Ҳақ таъоло. Ва чун ба сабаби ҳоҷате парокандаҳиммат шаванд, қадри ҳоҷат аз дасти тавонгарон бад-эшон мерасад, то ба баракати дуо ва ҳиммати эшон каффорате бувад тавонгаронро. Пас дарвеш он чи биситонад, бояд ки бар он ният ситонад, ки ба кифояти худ сарф кунад, то фароғати тоат биёбад ва қадри ин неъмат бидонад, тавонгарро сухраи вай кардаанд, то вай ба ибодат пардозад. Ва ин чунон бувад, ки мулуки дунё ғуломони хоси худро, ки нахоҳанд, ки ҳеч аз хидмат ғоиб бошанд, нагузоранд, ки ба касби дунё машғул шаванд.

Лекин рустоиёнро ва бозориёнро, ки хадмати хосро нашоянд, сухраи эшон кунанд ва аз эшон хироҷу зариба (молиёт, хироҷ, ҷизя) меситонанд ва дар ҷомагии ғуломон мекунанд. Ва чунон ки мақсуди малик аз ҳама истихдоми ин хавос бувад, муроди Ҳақ таъоло аз ҷумлаи халқ ибодати ҳазрати Рубубият аст ва барои ин гуфт: «Ва мо халақту-л-ҷинна ва-л-инса илло лийаъбудуни»[1]. Пас, дарвеш бояд ки он чи ситонад, бад-ин ният ситонад; ва барои ин гуфт расул саллаллоҳу ва саллам, ки: «Музддиҳанда беш аз муздситонанда нест, чун ба ҳоҷат ситонад». Ва ин

---

[1] Ва Ман наёфаридаам ҷинну инсро, магар барои он ки Маро парастиш намоянд.

касе бувад, ки қасди вай фароғати дин бувад.

**Вазифаи дуввум** он, ки ситонанда аз Ҳақ таъоло ситонад ва аз Ӯ бинад ва тавонгарро мусаххар шиносад аз ҷиҳати вай, ки вайро ба муваккал илзом кардааст, то ин бад-ӯ диҳад. Ва муваккали вай имоне аст, ки вайро додааст ба он, ки саодат ва наҷоти ӯ дар садақа бастааст. Ва агар ин муваккал набудӣ, як ҳабба ба кас надодӣ. Пас миннат аз он аст, ки вайро муваккал илзом кардааст. Ва чун бидонист, ки дасти тавонгар восита ва мусаххар аст, бояд ки вайро низ ба восита бинад ва шукр гӯяд: «Фа инна ман лам йашкури-н-носа лам йашкуриллоҳа[1]», ки Ҳақ таъоло он, ки холиқи афъоли бандагон аст, бар эшон сано мегӯяд, чунон ки гуфт: «Неъма-л-ъабду иннаҳу аввобун»[2] ва гуфт: «Иннаҳу кона сиддиқан набиййан»[3] ва амсоли ин. Барои он ки ҳар киро воситае бо хайре гардонид, вайро азиз кард, чунон ки гуфт: «Тубо ли ман халақтуҳу ли-л-хайри йассарту-л-хайра ъала йадайҳи»[4]. Пас, қадри азизони Вай бибояд шинохт ва маънии шукр ин бувад ва бояд ки вайро дуо гӯяд ва бигӯяд: «Таҳҳараллоҳу қалбака фӣ қулуби-л-аброри ва закко ъамалака фӣ ъамали-л-ахйори ва салло ъало рӯҳика фӣ арвоҳи-ш-шуҳадои[5]».

Ва дар хабар аст, ки: «Ҳар ки бо шумо некӯӣ кунад, мукофот кунед, агар натавонед, чандон дуо кунед, ки донед, ки мукофот тамом шуд». Ва тамомии шукр бад-он бувад, ки айби садақа пӯшида дорад ва андаки он андак надонад ва ҳақир нашиносад. Чунон ки шарти диҳанда он аст, ки он чи диҳад, агарчи бисёр бувад, онро ҳақир дорад ва ба чашми таъзим бад-он нанигарад.

**Вазифаи саввум** он, ки ҳар чи аз ҳалол набошад, наситонад: аз моли золимон ҳеч чиз наситонад ва аз моли касе, ки рибо диҳад. Ва эҳтиёти ин бикунад.

**Вазифаи чаҳорум** он, ки чандон беш наситонад, ки бад-он мӯҳтоҷ бувад: агар ба сабаби сафаре ситонад, беш аз зоду киро наситонад; ва агар вомдор бувад, беш аз он наситонад; ва агар дар кифояти иёли ӯ даҳ дирам беш набояд, ёздаҳ наситонад, ки он як дирам ҳаром бувад; ва агар дар хона чизе дорад – аз қумошу ҷомаи пӯшиданӣ, ки зиёдат бувад – нашояд, ки закот ситонад.

**Вазифаи панҷум** он, ки агар закотдиҳанда олим набошад, ки аз кадом

---

[1] Пас ҳароина он кас, ки шукри мардум нагӯяд, шукри Худой нахоҳад гуфт.

[2] Чӣ хуб бандае бувад, ба дурустӣ, ки ӯ бозгашткунанда бувад [мақсуд ҳазрати Айюб аст].

[3] Ӯ буд пайғамбари ростгӯй [мақсуд ҳазрати Иброҳими пайғамбар аст].

[4] Хушо ба ҳоли касе, ки ӯро барои некӣ офаридам ва некиро ба дастҳои ӯ фароҳам сохтам.

[5] Покиза кунад Худой дили туро дар дилҳои некон ва покиза кунад амалатро дар амали хубон ва дуруд фиристад бар равони ту дар равонҳои шаҳидон.

саҳм аст, бипурсад, ки ин аз саҳми масокин медиҳӣ ё аз саҳми ғорим (қарздор), масалан, то агар вай бад-он сифат набошад ва миқдори ҳаштяки закоти хеш ба вай диҳад, наситонад, ки ба мазҳаби шофеӣҷумла ба як тан натавон дод.

**Фазилати садақа додан**

Расул гуфт саллаллоҳу алайҳи ва олиҳи ва саллам: «Садақа диҳед – ва агар ҳама як хурмо бувад, ки он дарвешро зинда кунад ва гуноҳро бикушад, чунон ки об оташро». Ва гуфт: «Бипарҳезед аз дӯзах ва агар ҳама ним хурмо бошад ва агар натавонед, ба сухане хуш». Ва гуфт: «Ҳеч мусалмон аз ҳалол садақа надиҳад, ки на Эзади таъоло онро бар дасти лутфи Худ биситонад ва мепарварад – чунон ки шумо чаҳорпои хеш парваред, то он гоҳ, ки хурмое чанди (бо андозаи) кӯҳи Уҳуд шавад». Ва гуфт: «Фардо ҳар касе дар сояи садақаи хеш бувад, то он гоҳ ки миёни халқҳукм бикунанд». Ва гуфт: «Садақа ҳафтод дар аз дарҳои шарр бибандад». Ва пурсиданд, ки: «Кадом садақа фозилтар?», гуфт: «Он, ки дар тандурустӣ диҳӣ – дар вақте, ки умеди зиндагонӣ дорӣ ва аз дарвешӣ натарсӣ, на ин, ки сабр кунӣ, то ҷон ба ҳалқ расад, он гоҳ гӯӣ: ин фалонро ва он фалонро, ки он худ фалонро шуд, агар ту гӯӣ ва агар на».

Ва Исо алайҳиссалом гуфт: «Ҳар ки соилеро навмед дорад ва аз дар боз гардонад, то ҳафт рӯз малоика дар он хона нашаванд». Ва расул алайҳиссалом ду кор бо ҳеч кас нагузоштӣ, балки ба дасти худ кардӣ: садақа ба дарвеш ба дасти худ додӣ ва оби таҳорат ба шаб худ биниҳодӣ ва сар бипӯшидӣ. Ва гуфт саллаллоҳу алайҳи ва олиҳи: «Ҳар ки мусалмонеро ҷомае пӯшонад, дар ҳифзи Худой мебошад, то аз он хирқа бар ӯ мемонад». Ва Оиша разийаллоҳу ъанҳо панҷоҳҳазор дирам ба садақа бидод ва пироҳани пора бардӯхта буд, ки худро пироҳан накард. Ва Ибни Масъуд гӯяд, ки: «Марде ҳафтод сол ибодат мекард, пас гуноҳи азим бар вай бирафт, ки ибодати ӯҳабт шуд, пас дарвеше бигузашт ва як гирда нон бад-ӯ дод: он гуноҳи ӯ биёмурзиданд ва амали ҳафтодсола бо вай доданд». Ва Луқмон писарро гуфт: «Ҳар гаҳ, ки гуноҳе бар ту биравад, дар паи он садақа бидеҳ ва тавба кун». Ва Абдуллоҳ ибни Умар разийаллоҳу анҳумо шакар ба садақа бисёр додӣ ва гуфтӣ: «Худои таъоло мегӯяд: *Лан танолу-л-бирра ҳатто тунфиқу миммо туҳиббуна*»[1] ва Худои таъоло донад, ки ман шакар дӯст дорам». Абӯсуфён гӯяд: «Ҳар ки худро ба савоби садақа муҳтоҷтар аз он надонад, ки дарвешро ба садақа,

---

[1] Ба некӣ ҳаргиз нарасед, то он ки аз он чи дӯст доред, ба дигарон бибахшед.

он садақа аз вай қабул наюфтад». Ва Ҳасани Басрӣ раҳматуллоҳи алайҳи наххосеро (фурӯшандаи ғулому каниз) дид бо канизаке некӯ, гуфт: «Ба ду дирам бифурӯшӣ?». Гуфт: «Не». Гуфт: «Худои таъоло ҳури инро ба ду ҳабба мефурӯшад, ки аз ин канизак бисёр некӯтар ояд», яъне садақа.

## АСЛИ ШАШУМ

### Дар рӯза аст

Бидон, ки рӯза рукне аст аз аркони мусалмонӣ. Ва расул гуфт алайҳиссалом, ки: «Худои таъоло мегӯяд: ҳар некӯиро ба даҳ мукофот кунанд, магар рӯза, ки они Ман аст – хос ва ҷазои он Ман диҳам». Ва Худои таъоло гуфт: «Иннамо йуваффа-с-собируна аҷраҳум би ғайри ҳисобин» – «музди касоне, ки сабр кунанд аз шаҳвати худ, дар ҳеч ҳисоб наёяд, балки аз ҳадд берун бувад». Ва гуфт алайҳиссалом: «Сабр як нимаи имон аст ва рӯза як нимаи сабр аст» ва гуфт алайҳиссалом: «Бӯи даҳани рӯзадор наздики Худои таъоло аз бӯи мушк хуштар аст». Худои таъоло гӯяд: «Бандаи ман аз таому шароб барои Ман даст боздошта – хос, ҷазои ӯ Ман тавонам дод». Ва гуфт алайҳиссалом: «Хоби рӯзадор ибодат аст». Ва гуфт алайҳиссалом: «Чун моҳи рамазон дарояд, дарҳои биҳишт бикушоянд ва дарҳои дӯзах бибанданд ва шайтонро банд кунанд ва мунодӣ овоз диҳад, ки: ё толиби хайр, биё, ки вақти туст ва ё ҷӯяндаи шарр, биист, ки на ҷои туст». Ва аз азимии фазли Ӯст, ки ин ибодатро ба Худ нисбати хос дод ва гуфт: «Ас-савму илаййа ва ано уҷзи биҳи»[1], агарчи ҳама ибодот Ӯрост. Чунон ки Каъбаро хонаи Худ хонад ва агарчи ҳама олам мулки Ӯст».

Ва рӯзаро ду хосият аст, ки бад-он мустаҳаққи ин нисбат аст. Яке он ки ҳақиқати ӯ нохӯрданӣ аст ва он ботин бувад ва аз чашми халқ пӯшида бошад ва вайро бад-ӯ роҳ набувад. Ва дигар он ки душмани Худои таъоло иблис аст ва сипоҳи ӯ шаҳавот аст. Ва рӯза лашкари ӯ бишиканад, ки ҳақиқати рӯза тарки шаҳавот аст ва барои ин гуфт расул алайҳиссалом, ки: «Шайтон дар даруни одамӣ равон аст чун хун дар тан; роҳи гузари вай бар вай танг кунед ба гуруснагӣ». Ва Оишаро гуфт: «Аз кӯфтани дари биҳишт ҳеч маёсой». Гуфт: «Ба чӣ?». Гуфт: «Ба гуруснагӣ». Ва низ гуфт: «Ас-савму ҷуннатун» – «Рӯза сипарест». Ва гуфт алайҳиссалом: «Боби ҳама ибодот рӯза аст». Ва ин ҳама барои он аст, ки монеъ аз ҳама ибодот

[1] Рӯза аз они Ман аст ва Ман подоши онро медиҳам.

шаҳавот аст ва мадади шаҳавот серӣ аст. Ва гуруснагӣ шаҳавотро бишиканад.

## Фаризаи рӯза

Бидон, ки шаш чиз воҷиб аст:

**Яке он ки** аввали моҳи рамазон талабад, то бар вай маълум шавад, ки бар бисту нӯҳ аст ё бар сӣ. Ва бар қавли яке гувоҳи адл эътимод раво бувад ва дар ид ду гувоҳ кам нашояд. Ва ҳар ки аз мӯътамаде бишунид, ки наздики ӯ ростгӯй бувад, рӯза бар ӯ воҷиб шуд, агарчи қозӣ ба қавли ӯҳукм накунад ва агар ба шаҳри дигар дида бошанд, ки ба шонздаҳ фарсанг дуртар бувад, бар ин қавм воҷиб набувад ва агар камтар бувад, воҷиб шавад.

## Фаризаи дуввум

Ният аст. Ва ҳар шабе бояд ният кунад ва бо ёд оварад, ки ин рӯзаи рамазон аст ва фариза аст ва адост. Ва ҳар мусалмон, ки ин бо ёд оварад, худ дили ӯ аз ният холӣ набувад. Ва шаби шак агар гӯяд, ки: «Ният кардам, ки фардо рӯза дорам, агар аввали моҳи рамазон бошад», он ният дуруст набувад, то он гоҳ ки шак бархезад –ба қавли мӯътамаде – ва дар шаби бозпасин раво бувад, агарчи дар шак бувад, ки асл он аст, ки рамазон ҳанӯз нагузашта бувад.

Ва касеро, ки дар ҷои торик боздоша бошанд, ба андеша ва иҷтиҳод вақт ба ҷой оварад ва бар он эътимод кунад, дуруст бувад. Ва агар ба шаб ният кунад бад-он ки чизе бихӯрад, ният ботил нашавад, балки агар донад, ки ҳайз мунқатеъ хоҳад шуд, ният кунад ва ҳайз мунқатеъ шавад, рӯза дуруст бувад.

## Фаризаи саввум

Он ки ҳеч чиз ба ботини худ нарасонад, ба амду ба қасд. Ва ҳиҷомат кардан ва сурма кашидан ва мил дар гӯш кардан ва пунба дар эҳлил (олати бавл кардан) кардан ҳеч зиён надорад, ки ботин он бувад, ки қароргоҳи чизе бошад, чун димоғ ва шикам ва меъдаву масона. Ва агар бе қасди ӯ чизе ба ботин расад, чун магасе, ки бипарад, ё ғубори роҳ ё оби мазмаза, ки бо ком (ҳалқ) ҷаҳад, зиён надорад, магар ки дар мазмаза муболиғат кунад ва об бо ком барад. Ва агар ба фаромӯшӣ чизе бихӯрад,

зиён надорад, аммо агар бомдод ё шабонгоҳ бар гумон чизе хӯрад, он гоҳ бидонад, ки пас аз субҳ будааст ё пеш аз шом, рӯза қазо бояд кард.

### Фаризаи чаҳорум

Он ки мубошират накунад бо аҳл. Агар чандон наздикӣ кунад, ки ғусл воҷиб ояд, рӯза ботил шавад ва агар рӯза фаромӯш карда бошад, ботил нашавад. Ва агар ба шаб сӯҳбат кунад ва ғусл пас аз субҳ кунад, раво бувад.

### Фаризаи панҷум

Он ки ба ҳеч тариққасд накунад, ки манӣ аз ӯҷудо шавад. Ва агар ба аҳли хеш наздикӣ кунад – на ба сӯҳбат, барно (ҷавон) бувад ва дар хатари инзол (фуруд омадани манӣ) бошад, чун инзол афтад, рӯза ботил шавад.

### Фаризаи шашум

Он ки ба қасд қай накунад ва агар бе ихтиёри вай уфтад, ботил нашавад ва агар ба сабаби зуком ё ба сабабе дигар обе мунъақид (баста) аз ҳалқ берун оварад ва бияндозад, зиён надорад, ки аз ин ҳазар кардан душвор бувад, магар ки чун ба даҳон расад, он гоҳ ба гулӯ фурӯ барад, ин рӯзаро ботил кунад.

### Суннатҳои рӯза низ шаш аст

Таъхири саҳур (ғизое, ки ҳангоми саҳар бихӯранд); ва таъҷили ифтор ба хурмо ё ба об; ва мисвок даст бидоштан пас аз завол; ва саховат кардан ба садақа ва таом додан; ва Қуръон бисёр хондан; ва эътикоф гирифтан, хосса дар даҳаи бозпасин, ки шаби қадр дар ӯст. Ва расул ъалайҳи-с-салоту ва-с-салом дар ин даҳ рӯз ҷомаи хоб дарнаваштӣ (ҷамъ мекард) ва эзор барбастӣ ибодатро ва аз аҳли байти ӯҳеч наёсудандӣ аз ибодат. Ва шаби қадр ё бисту якум аст, ё бисту се, ё бисту панҷ, ё бисту ҳафт: ва ин мумкинтар аст; ва авлотар он бувад, ки эътикоф дар ин даҳрӯз пайваста дорад. Ва агар назр кардааст, ки пайваста дорад, лозим бувад, ки ҷуз ба қазои ҳоҷат берун наёяд ва он қадар ки вузӯ кунад, дар хона беш наистад. Агар ба намози ҷаноза ё ба иёдати беморе ё ба гувоҳӣ ё ба таҷдиди таҳорате берун ояд, эътикоф бурида шавад; ва аз даст шустану нон

хӯрдан ва хуфтан дар масҷид боке набошад. Ва ҳар гаҳ ки боз ояд аз қазои ҳоҷат, бояд ки ният тоза кунад.

### Ҳақиқат ва сирри рӯза

Бидон, ки рӯза бар се дараҷа аст: рӯзаи авом ва рӯзаи хавос ва рӯзаи хосулхос. Аммо рӯзаи авом он аст, ки гуфта омад. Ва ғояти он нигоҳ доштани фарҷу батн аст ва ин камтарин дараҷот аст.

Ва аммо рӯзаи хосулхос баландтарин дараҷот аст. Ва он он аст, ки дили худро аз андешаи ҳар чи ҷуз Худой аст, нигоҳ дорад ва ҳамагии худ бад-Ӯ диҳад ва аз ҳар чи ҷуз Ӯст, ба зоҳиру ботин рӯза дорад. Ва ба ҳар чи андеша кунад – ҷуз аҳадияти Ҳақ ва он чи бад-Ӯ тааллуқ дорад – ин рӯза кушода шавад. Ва агар дар ғарази дунё андешад – агарчи мубоҳ бувад – ин рӯза ботил шавад, магар дунёе, ки ёвари вай бошад дар роҳи дин, ки он аз дунё набувад; то гуфтаанд, ки агар ба рӯз тадбири он кунад, ки рӯза ба чи кушояд, хатое бар ӯ нависанд, ки ин далели он бувад, ки ба ризқе, ки Ӯ ваъда карда, ки бад-ӯ хоҳад додан, восиқ (бовардошта) нест. Ва ин дараҷаи авлиё ва сиддиқон аст ва ҳар касе бар болои ин нарасад.

Аммо рӯзаи хавос он бувад, ки ҷавореҳи худро аз ношоист нигоҳ дорад ва бар батну фарҷ иқтисор накунад. Ва тамомии ин рӯза ба шаш чиз бувад:

**Яке он ки** чашм нигоҳ дорад аз ҳар чи ӯро аз Худой машғул кунад, хосса аз чизе, ки аз он шаҳват хезад, ки расул алайҳиссалом мегӯяд: «Назари чашм пайконе аст аз пайконҳои иблис – ба заҳр об дода; ҳар ки аз бими Худой аз он ҳазар кунад, ӯро хилъати имон диҳанд, ки ҳаловати он дар дили худ биёбад». Ва Анас ривоят кунад, ки: расул алайҳиссалом гуфт, ки: «Панҷ чиз рӯза бикушояд: дурӯғ ва ғайбат ва суханчинӣ, савганд ба ноҳақ ва назари башаҳват».

**Дуввум он ки** забон нигоҳ дорад аз беҳуда ва ҳар чи аз он мустағнӣ бошад. Ё хомӯш мебувад ё ба Қуръон хондан машғул шавад. Ва мунозиравут лаҷоҷ аз ҷумла беҳудаҳои зиёнкор бувад. Аммо ғайбату дурӯғ – ба мазҳаби баъзе аз уламо – рӯзаи авомро низ ботил кунад.

Ва дар хабар аст, ки: «Ду зан рӯза доштанд. Чунон шуданд аз ташнагӣ, ки бими ҳалок буд, дастурӣ хостанд аз расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам, то рӯза бикушоянд. Қадаҳе ба эшон фиристод, то дар он ҷо қай кунанд. Аз ҳалқи ҳар яке порае хуни сиёҳ барафтод. Мардумон тааҷҷуб бимонданд. Расул гуфт: «Ин ду зан аз он чи Худои таъоло ҳалол карда буд, рӯза фаро гирифтанд, бад-он чи ҳаром карда буд, бикушоданд ва ба

ғайбат машғул шуданд. Ва ин чи аз ҳалқи эшон баромад, гӯшти мардумон аст, ки хӯрдаанд!».

**Саввум он ки** гӯш нигоҳ дорад, ки ҳар чи гуфтан нашояд, шунидан ҳам нашояд. Ва шунаванда шарики гӯянда бувад дар маъсият ва дурӯғу ғайбат ва ғайри он.

**Чаҳорум он ки** дасту пой ва ҳама ҷавореҳ нигоҳ дорад аз ношоист. Ва ҳар ки рӯза дорад ва чунин корҳо кунад, мисоли ӯ чун беморе бувад, ки аз мева ҳазар кунад ва заҳр хӯрад, ки маъсият заҳр аст ва таом ғизост, ки бисёр хӯрдани ӯ зиён дорад, аммо асли ӯ зиёнкор нест. Ва барои ин гуфт расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам, ки «Бисёр рӯзадор бувад, ки ӯро аз рӯза ҷуз гуруснагӣ ва ташнагӣ насиб нест».

**Панҷум он ки** ба вақти ифтор ҳаром ва шубҳат нахӯрад ва аз ҳалоли холис низ бисёр нахӯрад, ки ҳар ки ба шаб он чи ба рӯз фавт шуда бошад, тадорук кунад, чи мақсуд ҳосил ояд? Ки мақсуд аз рӯза заиф карда-ни шаҳавот аст ва таоми ду бор ба як бор хӯрдан шаҳватро зиёдат кунад, хосса ки алвони таом ҷамъ кунанд; то меъда холӣ набошад, дил софӣ кай гардад? Балки суннат он бувад, ки ба рӯз бисёр нахусбад, то асари заъфи гуруснагӣ дар худ биёбад. Ва чун шаб андак нахӯрад, зуд дар хоб шавад ва намози шаб натавонад кард. Ва барои ин гуфт алайҳиссалом: «Ҳеч вио (зарф), ки пур кунанд, назди Худои таъоло душмантар аз меъда нест».

**Шашум он ки** пас аз ифтор дили ӯ миёни биму умед муаллақ бувад, ки надонад, ки рӯза мақбул хоҳад буд ё на.

Ҳасани Басрӣ раҳимаҳуллоҳ рӯзи ид ба қавме бигузашт, ки механдиданд ва бозӣ мекарданд; гуфт: «Худои таъоло моҳи рамазонро майдоне сохтааст, то бандагони ӯ дар тоати вай бешиву пешӣҷӯянд: гурӯҳе сабқат гирифтанд ва гурӯҳе бозпас монданд, аҷаб аз касоне, ки механданд ва ҳақиқати ҳоли худ намедонанд! Ба худоии Худой, ки агар парда аз рӯи кор баргиранд, мақбулон ба шодии худ машғул шаванд ва мардудон ба андӯҳи худ мотам гиранд ва ҳеч кас ба хандаву бозӣ напардозад».

Пас, аз ин ҷумла бишиносӣ, ки ҳар ки аз рӯза ба нохӯрдани таому шароб иқтисор кунад рӯзаи ӯ сурате берӯҳ бошад. Ва ҳақиқати рӯза он аст, ки худро ба малоика монанд кунӣ, ки эшонро шаҳват нест – аслан ва баҳоимро шаҳват ғолиб аст ва аз эшон дуранд бад-ин сабаб. Ва ҳар одамӣ, ки шаҳвати ӯғолиб бувад, дар дараҷаи баҳоим бувад ва чун шаҳвати ӯ заиф шуд, шубҳате (шабоҳат, монандӣ) гирифт ба малоика ва бо ин сабаб бо эшон наздик шуд – наздикӣ ба сифат, на ба макон. Ва малоика наздиканд ба Ҳақ таъоло. Пас, ӯ низ наздик гашт. Ва чун темори[1]

[1] Парасторӣ ва муҳофизат – мақсуд ин аст, ки темори рӯзонаи танро аз ҳайси ғизо дар хӯроки шом

шом тадорук кунад ва шаҳватро тамом мадад диҳад аз он чи мехоҳад, шаҳват қавӣ гардад, на заиф ва он чи рӯҳи рӯза аст, ҳосил наёяд.

## Лавозими ифтор

Бидон, ки қазо ва каффорат ва фидя ва имсок воҷиб ояд ба ифтор дар моҳи рамазон, валекин ҳар яке ба ҷои худ:

Аммо қазо воҷиб ояд бар ҳар мусалмони мукаллаф, ки рӯза бикушояд – ба узре ё бе узре – ё бар ҳоиз ва мусофиру бемор ва обистан ва бар муртад низ ҳам воҷиб ояд, аммо бар девона ва кӯдак воҷиб наёяд.

Ва аммо каффорат ҷуз ба мубошират ё берун овардани манӣ бар ихтиёр воҷиб наёяд. Ва каффорат он бувад, ки бандае озод кунад; ва агар надорад, ду моҳ пайваста рӯза дорад; ва агар натавонад – ба сабаби заъфу беморӣ – шаст муд(д) таом ба шаст мискин диҳад. Ва ҳар мудде мане бошад, кам сеяке.

Аммо имсок бар касе воҷиб бувад, ки бе узре рӯза бикушояд; ва бар ҳоиз воҷиб наёяд, агарчи дар миёни рӯз пок шавад; ва бар мусофир, агарчи муқим гардад; ва бар бемор, агарчи беҳтар шавад, воҷиб наёяд. Ва чун рӯзи шак як тан гувоҳӣ диҳад, ки моҳ дидааст, ҳар ки нон хӯрда бувад, воҷиб бувад, ки боқии рӯз ҳамчун рӯзадорон имсок кунад. Ва ҳар ки дар миёни рӯз (зӯҳр) сафар ибтидо кунад, нашояд, ки рӯза бикушояд; ва агар рӯза кушода дар миёни рӯз ба шаҳр шавад, нашояд, ки бикушояд; ва мусофирро рӯза авлотар аз ифтор, магар ки натавонад.

Аммо фидя мудде аз таом бошад, ки ба мискине расонад. Ва бар ҳомилу мурзеъ (ширдиҳанда) воҷиб бувад бо қазо ба ҳам, чун рӯза аз бими фарзанд кушода бошад, на чун бемор, ки аз бими худ кушода бошад; ва бар пире, ки бағоят заиф бувад ва рӯза натавонад дошт, ҳамин қадар воҷиб ояд, бадали қазо. Ва ҳар ки қазои рамазон таъхир кунад, то рамазони дигар, ба ҳар рӯзе қазо мудде таом ояд.

## — ФАСЛ —

## [Рӯза доштан дар рӯзҳои шариф]

Дар рӯзҳои шариф ва фозил рӯза доштан суннат аст, он чи дар сол уфтад: рӯзи арафа (нуҳуми зулҳиҷҷа) ва ошуро (даҳуми моҳи муҳаррам) ва нӯҳ рӯзи аввали зулҳиҷҷа ва даҳ рӯз аз аввали муҳаррам ва ҷумла моҳҳои

---

тадорук ва талофӣ намояд.

раҷаб ва шаъбон аст. Ва дар хабар аст, ки: «Рӯзаи як рӯз аз моҳи ҳаром фозилтар аз сӣ рӯз аз моҳҳои дигар ва як рӯз аз рамазон фозилтар аз сӣ рӯз аз моҳи ҳаром». Ва гуфт: «Ҳар ки панҷшанбе ва одинаву шанбе аз моҳи ҳаром рӯза дорад, ӯро ибодати ҳафтодсола бинависанд». Ва моҳи ҳаром чаҳор аст: зулқаъда ва зулҳиҷҷа ва муҳаррам ва раҷаб; ва фозилтарин зулҳиҷҷа аст, ки вақти ҳаҷ аст.

Ва дар хабар аст, ки: «Ибодат дар ҳеч вақт фозилтар ва дӯсттар назди Худой аз ашри (даҳа) аввали зулҳиҷҷа нест; рӯзаи як рӯз аз он чун рӯзаи як сол аст; ва қиёми як шаб чун қиёми лайлатулқадр аст». Гуфтанд: «Ё расуллуллоҳ, ва на низ ҷиҳод?». Гуфт: «Оре! на низ ҷиҳод, илло ки асби вай кушта шавад ва хуни вай рехта ояд дар ҷиҳод». Ва гурӯҳе аз саҳоба кароҳият доштанд, ки ҳама раҷаб рӯза доранд, то бо моҳи рамазон монанд набувад: бад-ин сабаб як рӯз кушодаанд ё зиёдат.

Ва дар хабар аст, ки: «Чун шаъбон ба нима расад, рӯза нест, магар рамазон». Ва дар ҷумла охири шаъбон бикушодан некӯст, то рамазон аз ӯ гусаста шавад. Аммо ба истиқболи рамазон аз охири шаъбон рӯза доштан кароҳият аст, магар ки сабабе бошад, ҷуз қасди истиқбол.

Аммо рӯзҳои шариф аз моҳ айёми байз[1] аст: сездаҳум ва чаҳордаҳуму понздаҳум ва аз ҳафта: душанбе ва панҷшанбеву ҷумъа.

Аммо рӯзаи пайваста доштани ҳама сол ҷомеъ бувад ин ҳамаро, лекин панҷ рӯз лобуд бувад, ки бибояд кушодан: ду рӯзи ид (иди қурбон ва иди фитр) ва се рӯзи айёми ташриқ[2] пас аз иди азҳо. Ва бояд ки бар хештан ҳиҷр (манъ) накунад дар ифтор, ки он макрӯҳ бошад. Ва ҳар ки рӯзаи пайваста натавонад доштан, як рӯз медорад ва як рӯз мекушояд: ин рӯзаи Довуд аст алайҳиссалом ва фазли вай бузург аст.

Ва дар хабар аст, ки: «Абдуллоҳ ибни Амр ибни ал-Ос мепурсад аз фозилтарин тариқе дар рӯза. Вайро бад-ин фармуд, гуфт: «Аз ин фозилтар хоҳам». Гуфт: «Аз ин фозилтар нест». Ва дуни ин он бошад, ки рӯзи душанбе ва панҷшанбе медорад, то наздик бувад – бо моҳи рамазон ба ҳам ба сулси сол.

Ва чун касе ҳақиқати рӯза бишиносад, ки мақсуд касри шаҳавот аст ва софӣ кардани дил, бояд ки муроқиби дили худ мебошад. Ва чун чунин бошад, гоҳ бувад, ки ифтор фозилтар бувад ва гоҳ бувад, ки рӯза. Ва бад-ин сабаб буд, ки расул алайҳиссалом гоҳ рӯза доштӣ, то гуфтандӣ: магар беш накушояд; ва гоҳ бикушодӣ, то гуфтандӣ: магар беш нахоҳад дошт;

---

[1] Рӯзҳои сафед: мақсуд рӯзҳое аз моҳе аст, ки маҳтоб дар шаби онҳо бештарин равшаниро дорад, ки ҳамон сездаҳум ва чаҳордаҳум ва понздаҳум бошад.

[2] Хушк кардани гӯшт дар офтоб: ин амал дар се рӯз баъд аз иди қурбон анҷом мешавад.

ва тартиб маълум набудӣ рӯзаи варо. Ва уламо кароҳият доштаанд аз чаҳор рӯз зиёдат накушояд – пайваста; ва ин рӯзи ид ва айёми ташриқ гирифтаанд, ки чаҳор рӯз аст, барои он ки бардавом рӯза бикушодан бим бувад, ки дил сиёҳ кунад ва ғафлат ғолиб шавад ва огоҳии дил заиф шавад.

## АСЛИ ҲАФТУМ

### Ҳаҷ аст

Бидон, ки ҳаҷ аз аркони ислом аст ва ибодати умр аст. Ва расул гуфт алайҳиссалом: «Ҳар ки мурд ва ҳаҷ накард, гӯ хоҳҷуҳуд мир ва хоҳ тарсо». Ва гуфт: «Ҳар ки ҳаҷ кунад, бе он ки тан ба фисқ олуда кунад ва забон ба беҳудаву ношоист машғул дорад, аз ҳама гуноҳон берун ояд, ҳамчун он рӯз, ки аз модар зод». Ва гуфт: «Бисёр гуноҳ аст, ки онро ҳеч каффорат нест, магар истодан ба Арафот» (ҷоест дар дувоздаҳмилии Макка). Ва гуфт алайҳиссалом: «Шайтонро набинанд дар ҳеч рӯз хортару ҳақиртар ва зардрӯйтар аз он, ки дар рӯзи арафа, аз бас раҳмат, ки Худои таъоло бар халқ нисор кунад ва аз бас кабоири азим, ки даргузорад». Ва гуфт: «Ҳар ки аз хона берун ояд бар андешаи ҳаҷ ва дар роҳ бимирад, то қиёмат ҳар соле вайро музди ҳаҷҷе ва умра менависанд. Ва ҳар ки дар Макка бимирад ё дар Мадина, вайро на арз (расидагӣ ба кору ҳисоб) бувад, на ҳисоб». Ва гуфт: «Як ҳаҷҷи мабрур (мақбул) беҳтар аз дунё ва ҳар чи дар вай аст; ва вайро ҳеч ҷазо нест, магар биҳишт». Ва гуфт: «Ҳеч гуноҳ азимтар аз он нест, ки касе ба арафа биистад ва гумон барад, ки омурзида нест».

Ва Алӣ ибни Муваффақ яке аз бузургон будааст, гуфт: «Як сол ҳаҷ кардам, шаби арафа ду фариштаро ба хоб дидам, ки аз осмон фуруд омаданд бо ҷомаҳои сабз, яке дигарро гуфт: «Донӣ ки имсол ҳоҷ чанд буданд?» Гуфт: «Шашсад ҳазор буданд». Гуфт: «Донӣ, ки ҳаҷҷи чанд тан пазируфтан?» Гуфт: «Не». Гуфт: «Ҳаҷҷи шаш тан пазируфтанду бас». Гуфт: «Аз хоб даромадам аз ҳавли ин сухан ва сахт андӯҳгин гаштам ва гуфтам: ман ба ҳеч ҳол аз ин шаш тан набошам. Дар ин андешаву андӯҳ ба Машъару*л*-ҳаром[1] расидам ва дар хоб шудам, ҳамон ду фариштаро дидам, ки ҳамон ҳадис ба якдигар гуфтанд. Он гоҳ он яке гуфт: «Донӣ, ки Ҳақ таъоло имшаб чӣ ҳукм кардааст миёни халқ?» Гуфт: «Не». Гуфт: «Ба ҳар яке аз он шаш тан сад ҳазор бибахшид ва дар кори эшон кард». Пас аз хоб бедор

[1] Мақомест байни Мино ва Арафот.

шудам шодон ва шукр кардам Худойро таъоло». Ва расул гуфт алайҳиссалом, ки: «Ҳақ таъоло ваъда додааст, ки ҳар соле шашсад ҳазор банда ин Хонаро зиёрат кунанд ба ҳаҷ ва агар камтар аз ин бошад, аз малоика чандоне бифиристад, ки ин адад тамом шавад. Ва Каъбаро ҳашр кунанд чун арӯсе, ки ҷилва хоҳад кард. Ва ҳар ки ҳаҷ карда бошад, гирди вай гардад ва даст дар пардаҳои вай занад; то он гоҳ ки дар биҳишт шавад ва эшон бо вай дар биҳишт шаванд».

## Шароит ва аркони ҳаҷ

Бидон, ки ҳар мусалмоне, ки ҳаҷ кунад дар вақти хеш дуруст бувад. Ва вақти вай шаввол ва зулқаъда ва нӯҳ рӯз аз зулҳиҷҷа аст, то он гоҳ ки субҳ бар ояд рӯзи ид. Эҳром[1] дар ин муддат ба ҳаҷ дуруст бувад. Ва пеш аз ин агар ба ҳаҷ эҳром оварад, умра бошад. Ва ҳаҷҷи кӯдаки мумаййиз дуруст бувад; ва ширхораро – валӣ аз вай эҳром оварад ва ба Арафот барад ва ба саъй[2] ва тавоф[3] бибарад, дуруст бувад. Пас шарти дурустии ҳаҷҷи мусалмоне вақт беш нест.

Аммо шарти он, ки аз ҳаҷҷ ислом бияфтад ва фариза гузорда шавад, панҷ аст: мусалмонӣ ва озодӣ ва ақлу булуғ ва он ки дар вақт эҳром оварад; агар кӯдак эҳром оварад ва болиғ шавад пеш аз истодан ба Арафот, ё банда озод шавад – пеш аз ин, кифоят бувад аз ҳаҷҷи ислом. Ва ҳамин шароит бибояд, то фарзи умра бияфтад, илло вақт, ки ҳамаи сол вақти умра аст.

Аммо шарти он, ки аз касе дигар ҳаҷ кунад ба ниёбат, он бувад, ки нахуст ҳаҷҷи фарзи ислом гузорда бувад: агар пеш аз он аз дигаре ният кунад, аз вай афтад, на аз он кас. Ва пешин ҳаҷҷи ислом бувад; он гоҳқазо; он гоҳ назр; он гоҳ ниёбат. Ва бар ин тартиб афтад, агарчи ният ба хилофи ин кунад.

Аммо шарти вуҷуби ҳаҷ ислом аст ва булуғ ва ақл ва озодӣ ва иститоат. Ва иститоат ду навъ аст: яке он ки тавоно бувад, ки худ ҳаҷ кунад ба тани хеш. Ва ин ба се чиз бувад: яке он ки ба тани дуруст аст; дигар он ки роҳ эмин бувад. Ва бар роҳ дарёи хатарнок ва душмане, ки аз вай бими мол ё тан бувад, набошад. Ва дигар он ки чандоне мол дорад, ки нафақаи рафтану омаданро бас бувад ва нафақаи иёлро, то бозояд – пас аз он ки ҳама вомҳо гузорда бошад – ва бояд ки сутур дорад ва пиёда рафтан ло-

[1] Эҳром: дохил шудан дар корҳое аст, ки баъзе аз ҳалолҳоро бар шахс ҳаром месозад.
[2] Давидан (аз аъмоли ҳаҷ аст).
[3] Гирди чизе гаштан (аз аъмоли ҳаҷ).

зим наёяд. Аммо навъи дигар он аст, ки ба тани хеш натавонад, ки мафлуҷ бувад ё барҷоймонда бувад, чунон ки умеди беҳтар шудан набувад, илло ба нодир; ва иститоати вай бад-он бувад, ки чандон мол дорад, ки ноибе бифиристад, то ҳаҷҷи вай бикунад ва музди вай бидиҳад; ва агар писари вай дарпазирад, ки аз вай ҳаҷ кунад – ройгон, бар вай лозим ояд, ки дастурӣ диҳад, ки хидмати падар шараф бошад ва агар гӯяд (писар гӯяд), ки ман мол бидиҳам, то касеро иҷорат гирӣ, лозим наёяд қабул кардан, ки дар қабули мол миннат бувад; ва агар бегонае аз вай ҳаҷ хоҳад кард, лозим наёяд миннати вай пазируфтан. Ва чун иститоат ҳосил шуд, бояд ки таъҷил кард. Пас агар таъхир кунад, раво бошад, агар тавфиқ ёбад, ки соли дигар бикунад. Агар таъхир кунад ва бимирад пеш аз ҳаҷ, осӣ бувад ва аз таракаи[1] вай ҳаҷ кунанд ба ниёбати вай – агарчи васият накарда бошад, ки ин воме гашт бар вай. Умар разийаллоҳу анҳу гӯяд, ки: «Қасди он хостам кард, то бинависам, ки ҳар ки мустатеъ бошад дар шаҳрҳо ва ҳаҷ накунад, аз вай газиде (ҷизя) ҳаместонед».

## Аркони ҳаҷ

Бидон, ки аркони ҳаҷ, ки бе он дуруст, наёяд панҷ аст: эҳром ва тавоф пас аз вай саъй ва истодан ба Арафот ва мӯй ситурдан, бар як қавл.

Ва воҷиботи ҳаҷ, ки агар аз он даст бидорад, ҳаҷ ботил нагардад, валекин гӯсфанде куштан лозим ояд, шаш аст: эҳром овардан дар миқот[2]; агар аз он ҷо даргузарад беэҳром, гӯсфанде воҷиб ояд; ва санг андохтан; ва сабр кардан ба Арафот, то офтоб фурӯ шудан; ва мақом кардани шаб ба Муздалифа (ҳамон Машъарулҳаром аст) ва ҳамчунин ба Мино[3]; ва тавофи видоъ. Андар ин чаҳор бозпасин як қавли дигар аст, ки гӯсфанд лозим наёяд – чун даст бидорад – лекин суннат бувад.

Ва аммо вуҷӯҳи гузоридани ҳаҷ се аст: ифрод ва қирон ва таматтӯъ.

Ва ифрод фозилтар: чунон ки ҳаҷ аввало танҳо бигузорад, чун тамом шавад аз ҳарам берун ояд, эҳром умра орад; он гоҳ умра бикунад. Ва эҳроми умра аз Ҷаъронa фозилтар аз он ки аз Танъим ва аз Танъим фозилтар аз он ки аз Ҳудайбия. Ва аз ин ҳар се ҷой суннат аст.

Аммо қирон он бувад, ки гӯяд: «лаббайка биҳаҷҷатин ва умратин»[4], то ба як бор ба ҳар ду муҳрим[5] шавад ва аъмоли ҳаҷ ба ҷой овараду бас ва

---

[1] Он чи аз мурда мемонад, мерос.
[2] Ҷое, ки аз он ҷо эҳром шурӯъ мешавад.
[3] Ҷоест наздики Макка.
[4] Бор Худоё, омодаи ҳаҷ ва умра ҳастам.
[5] Касе, ки вориди эҳром мешавад.

умра дар вай мудраҷ (гунҷида) шавад, чунон ки вузӯ дар ғусл. Ва ҳар ки чунин кунад, бар вай гӯсфанде воҷиб ояд, магар он ки маккӣ бувад, ки бар вай воҷиб наёяд, ки миқоти вай худи Макка аст; ва ҳар ки қирон кунад, агар пеш аз вуқуфи (истодан) Арафа тавоф ва саъй кунад, саъй маҳсуб бувад аз ҳаҷҷу умра, аммо тавоф пас аз вуқуф ба Арафа иодат бояд кард, ки шарти тавоф рукни он аст, ки пас аз вуқуф бувад.

Ва аммо таматтӯъ он бувад, ки чун ба миқот расад, ба умра эҳром оварад ва ба Макка таҳаллул (кушодани эҳром) кунад, то дар банди эҳром набошад, он гоҳ ба вақти ҳаҷҷам ба Макка эҳроми ҳаҷ биёварад. Ва бар вай гӯсфанде воҷиб ояд, агар натавонад, се рӯз рӯза дорад – пеш аз иди азҳо (иди қурбон) пайваста ё пароканда ва ҳафт рӯзи дигар чун ба ватан расад. Ва дар қирон низ чун гӯсфанд надорад, ҳамчунин даҳ рӯз рӯза дорад. Ва таматтӯъ барои касе воҷиб шавад, ки эҳроми умра дар шаввол ё дар зулқаъда ё ашри зулҳиҷҷа орад, то заҳмат камтар бувад ҳаҷро ва эҳроми ҳаҷ аз миқоти хеш бияфканда бувад. Пас агар маккӣ бувад ё ғариб бувад ва ба вақти ҳаҷ ба миқот ояд ё бо мисли масофати вай, гӯсфанде бар вай воҷиб наёяд.

Аммо маҳзуроти (чизҳои ҳаром ва мамнӯъ) ҳаҷ шаш аст:

**Яке**ҷома пӯшидан, ки ин ҳаром аст: пироҳан ва мӯзаву шалвор ва дастор нашояд, балки эзор ва ридо (болопӯш) ва наълайн бояд, агар наълайн наёбад, кафш раво бувад ва агар эзор набошад, шалвор раво бувад. Ва ҳафт андом ба эзор бипӯшад, раво бувад, магар сар. Ва занро раво бувад ҷома доштан бар одат – магар рӯй, бояд ки напӯшад – ва агар дар маҳмил (тахти равон, каҷова) ва мазалла (чодару хайма, соябон) бошад, раво бувад.

**Дуввум** он ки бӯи хуш ба кор надорад: агар ба кор дорад ё ҷома дарпӯшад, гӯсфанде воҷиб ояд.

**Сеюм** – мӯй насутурад ва нохун боз накунад, ки агар бикунад, гӯсфанде воҷиб ояд. Ва гармоба ва фасд (хун гирифтан ё раг задан) ва ҳиҷомат ва мӯй фурӯ кушодан – чунон ки канда наёяд – раво бувад.

**Чаҳорум** – ҷимоъ накунад, агар бикунад, шутуре ё гове ё ҳафт гӯсфанд воҷиб ояд, ҳаҷ табоҳ нашавад.

**Панҷум** – муқаддамоти мубошират, чун пармосидани зан ва бӯса додан, нашояд. Ва ҳар чи таҳорат бишиканад аз муломасат, дар вай гӯсфанде воҷиб ояд. Ва дар истимно[1]ҳамчунин. Ва ақди никоҳ нашояд муҳримро ва агар бикунад, дуруст набувад, валекин чизе лозим наёяд.

**Шашум** – сайд кардан нашояд, магар аз об. Агар сайдеро бикушад,

[1] Васоили хориҷ шудани манӣ фароҳам овардан.

монанди вай воҷиб ояд аз шутур ё гов ё гӯсфанд, то ба чӣ чиз беҳтар монад.

## Кайфияти ҳаҷ

Бидон, ки сифати аъмоли ҳаҷ аз аввал то охир бибояд донист, фароиз ва сунану одоб ба ҳам омехта, чунон ки суннат аст, ки ҳар ки ибодат на ба одат кунад, суннат ва адабу фариза ҳама наздики вай баробар бувад, ки ба мақоми муҳаббат, ки расад ба навофил ва сунан расад, чунон ки расул гуфт алайҳиссалом, ки: «Ҳақҝ таъоло мегӯяд: бандагони Ман ба Ман ҳеч тақарруб накунанд бузургтар аз гузордани фаризаҳои Ман ва он, ки банда бувад, наёсояд ҳеч аз тақарруб кардан ба навофилу сунан, то бад-он дараҷа расад, ки самъу басару дасту забони вай Ман бошам: ба Ман шунавад, ба Ман бинад ва ба Ман гирад ва ба Ман гӯяд». Пас муҳим бошад одобу сунани ибодот ба ҷой овардан ва дар ҳар ҷое нигоҳ бояд дошт.

## Аввал одоби роҳ ва сози он

Бояд ки аввал, ки азми ҳаҷ кунад, тавба кунад ва мазолим (чизҳое, ки ба нораво гирифта шуда) боздиҳад; ва вомҳо бигузорад; ва иёлу фарзанд ва ҳар киро бар вай нафақа аст, нафақот бидиҳад; ва васиятнома бинависад; ва зоди роҳ аз ваҷҳе ҳалол ба даст оварад, аз шубҳат (моле, ки ҳалолу ҳароми он муайян нест) ҳазар кунад, ки агар ҳаҷ ба моли бошубҳат кунад, бими он бувад, ки нопазируфта бувад; ва чандон соз бисозад, ки бо дарвешон рафиқ битавонад кард дар роҳ; ва пеш аз берун шудан саломати роҳро чизе садақа диҳад; ва шутуре қавӣ ба киро гирад; ва ҳар чи бар хоҳад гирифт, ҷумла ба мукорӣ (кироди҇ҳандаи ҳайвон) намояд (намудан, нишон додан), то ба кароҳат набошад; ва рафиқе басалоҳ ба даст орад, ки сафаркарда бувад ва дар дину масолеҳи роҳ ёр бувад; ва дӯстонро видоъ кунад ва аз эшон дуо хоҳад ва бо ҳар яке гӯяд: «Аставдиъуллоҳа динака ва амонатака ва хавотима ъамалика»[1]. Ва эшон бо вай гӯянд: «Фӣҳифзиллоҳи ва канафиҳи заввадакаллоҳу-т-тақво ва ҷаннабака-р-радо ва цафара занбака ва ваҷҷаҳака *ли-л*-хайри айнамо таваҷҷаҳта»[2]. Ва чун аз сарой берун хоҳад омад, нахуст ду ракъат намоз

---

[1] Ба Худо месупорам кеши ту ва амонати ту ва фарҷоми кор туро.

[2] Дар нигоҳдорӣ ва паноҳи Худо, тӯша диҳад Худо туро аз парҳезкорӣ ва дур дорад туро аз табоҳӣ ва

кунад, дар ракъати нахустин «*қул йо аййуҳа-л-кофируна*» ва дар дуввум «*қул ҳуваллоҳу аҳад*» бархонад – бо «фотиҳа»; ва ба охир бигӯяд: «Аллоҳумма Анта-с-соҳибу фи-с-сафари ва Анта-л-халифату фи-л-аҳли ва-л-моли ва-л-валади, эҳфазно ва иййоҳум мин кулли офатин. Аллоҳумма инно насъалука фӣ масирино ҳоза-л-бирра ва-т-тақво ва мина-л-ъамали мо тарзо»[1]. Чун ба дари сарой расад, бигӯяд. «Бисмиллоҳи таваккалту ъалаллоҳи ва ло ҳавла ва ло қуввата илло биллоҳи. Аллоҳумма бика-нташарту ва ъалайка таваккалту ва бика-ътасамту ва илайка таваҷҷаҳту. Аллоҳумма заввидни-т-тақво ва-ғфир лӣ занбӣ ва ваҷҷиҳнӣ ли-л-хайри айнамо таваҷҷаҳту».[2] Ва чун бар сутур нишинад, бигӯяд: «Бисмиллоҳи ва биллоҳи валлоҳу акбару. Субҳона-л-лазӣ саххара лано ҳозо ва мо кунно лаҳу муқринина. Ва инно ило Раббино ла мунқалибуна»[3]. Ва дар ҷумлаи роҳ ба зикр ва Қуръон машғул бошад ва чун ба болое расад, бигӯяд: «Аллоҳумма лака-ш-шарафу ъало кулли-ш-шарафи ва лака-л-ҳамду ъало кулли ҳолин»[4]; ва чун ба биме бошад дар роҳ, «Ояту-л-Курсӣ» ва «омана-р-расулу»... ва «қул ҳуваллоҳу» ва «Муъаввизатайн» бархонад.

## Одоби эҳром ва духули Макка

Чун ба миқот расад, ки қофила аз он ҷо эҳром гирад, аввал ғусл кунад ва мӯю нохун боз кунад – чунон ки ҷумъаро гуфтем – ва ҷомаи дӯхта берун кунад ва эзоре ва ридое сапед барбандад ва пеш аз эҳром бӯи хуш ба кор дорад. Чун бархезад, ки бихоҳад рафт, шутур барангезад ва рӯй ба роҳоварад ва нияти ҳаҷ кунад ва ба забон бигӯяд: «Лаббайка-ллоҳумма лаббайка, ло шарика лака лаббайка, ина-л-ҳамда ва-н-неъмата лака ва-л-мулка, ло шарика лака»[5]. Ва ҳамчунин ин калимотро ба овоз одат мекунад ва ҳар куҷо болое ва нишебе бошад ва ҳар куҷо қофила ба заҳмат ба ҳам оянд, гӯяд. Ва чун ба Макка наздик расад, ғусл кунад.

---

гуноҳат биёмурзад ва ба ҳар ҷо рӯ кунӣ, некӣ пешат орад.

[1] Худоё, Ту ёри сафарӣ ва ҷонишины дар бастагон ва дороиву фарзанд; мову ононро аз ҳар бало нигоҳ дор. Худоё, дар ин роҳгузар некӣ ва парҳезгориро аз Ту мехоҳем ва аз амал он чиро, ки Ту биписандӣ.

[2] Ба номи Худо, худро ба Худо супурдам, тавоноие ва нерӯе ҷуз ба Худо нест. Худоё, ба ёрии Ту берун омадам ва ба Ту таваккул кардам ва дар Ту чанг задам ва рӯ сӯи Ту кардам. Худоё, парҳезгориро тӯшаи ман фармо. Гуноҳам биёмурз ва ҳар ҷо рӯ кунам, некӣ бар роҳам гузор.

[3] Ба номи Худо ва ба Худо ва Худо бузург аст. Пок аст касе, ки инро дар фармони мо кард, дар ҳоле, ки мо ба он тавоноӣ натавонем дод. Ва мо ба сӯи Парвардигори хеш бозгардандагонем.

[4] Бор Худоё, дар ҳар бузургӣ бузургӣ Турост ва дар ҳар ҳол ситоиш махсуси Туст.

[5] Ба фармонам Худоё, ба фармон, Туро анбозе нест, ба фармонам, шукру неъмат ва ҷаҳондорӣ Турост ба фармонам, Туро анбозе нест.

Ва дар ҳаҷ нӯҳ сабабро ғусл суннат аст: эҳромро; ва духули Маккаро; ва тавофи зиёратро; ва вуқуф ба Арафаро; ва мақом ба Муздалифаро; ва се ғусл барои санг андохтани се ҷамра; ва тавофи видоъро. Ва аммо рамйро (партоб кардани сангу тир) ба Ҷамрату-л-Ақаба ғусл нест.

Пас чун ғусл кунад ва дар Макка шавад ва чашмаш бар Хона афтад ва ҳанӯз дар миёни шаҳр бошад, бигӯяд: «Ло илоҳа иллаллоҳу валлоҳу акбар, Аллоҳумма Анта-с-салому ва минка-с-салому ва дорука дору-с-саломи, таборакта Раббано йо зо-л-ҷалоли ва-л-икроми. Аллоҳумма ҳозо байтука ъаззамтаҳу ва каррамтаҳу ва шаррафтаҳу, Аллоҳумма фа зидҳу таъзиман ва зидҳу ташрифан ва такриман ва зидҳу маҳобатан ва зид ман ҳаҷҷаҳу бирран ва кароматан. Аллоҳума-фтаҳ лӣ абвоба раҳматика ва адхилнӣҷаннатака ва аъизни мина-ш-шайтони-р-раҷими»[1]. Он гоҳ дар Масҷид шавад – аз боби Бани Шайба – ва қасди ҳаҷари асвад[2] кунад ва бӯса диҳад ва агар натавонад – ба сабаби заҳмат, даст ба вай барниҳад ва бигӯяд: «Аллоҳумма амонатӣ аддайтуҳо ва мисоқӣ таъоҳадтуҳу, ишҳид лӣ би-л-мувофоти»[3]. Пас ба тавоф машғул шавад.

## Одоби тавоф

Бидон, ки тавоф ҳамчун намоз аст: дар вай таҳорати тану ҷома ва сатри аврат шарт аст, валекин сухан дар вай мубоҳ аст. Ва аввал бояд ки суннати изтибоъ ба ҷой орад. Ва изтибоъ он бувад, ки миёни эзор дар зери дасти рост кунад ва ҳар ду каронаи вай бар китфи чап афканад, пас Хонаро бар ҷониби чап кунад ва аз ибтидои ҳаҷари асвад тавоф ибтидо кунад, чунон ки миёни Хона ва миёни вай се гом бошад, то пой бар шодурвон[4] наниҳад, ки он ҳадди Хона аст. Ва чун тавоф ибтидо кунад, бигӯяд: «Аллоҳумма имонан бика ва тасдиқан би Китобика ва вафоан биаҳдика ва-ттибоъан ли суннати набиййика Муьаммадин саллаллоҳу алайҳи ва саллама»[5]. Ва чун ба дари Хона расад, бигӯяд: «Аллоҳумма ҳоза-л-байту байтука ва ҳоза-л-ҳараму ҳарамука ва ҳоза-л-амну амнука;

---

[1] Нест маъбуде ҷуз Худо ва Худо бузург аст. Худоё, Ту саломӣ ва аз Туст салом ва Хонаи Ту хонаи оромиш ва салом аст; Парвардигори мо, Ту муборакӣ, эй дорандаи шукӯҳ ва бахшоиш; Худоё ин Хонае аст, ки онро бузург ва бузургвор кардӣ, пас, Худоё, бузургии он бияфзо ва бузургвории он зиёд кун ва некиву бахшоиши ҳаҷкунандагони онро фузун фармо. Худоё, дарҳои бахшоишатро ба ман бикушо ва маро ба биҳиштат дарор, аз шайтони рондашуда паноҳ деҳ.

[2] Санги сиёҳ.

[3] Худоё, амонати худро супурдам ва паймони худро анҷом додам, пас, бар ҳақгузории ман гувоҳ бош!

[4] Шодурвон – яъне парда ва саропарда аст ва дар ин ҷо номи мақоме аст дар канори хонаи Каъба.

[5] Худоё, (тавоф мекунам) аз имон ба Ту ва рост донистани Китоби Ту ва вафои Ту паймони Ту ва пайравӣ аз равиши пайғамбари Ту Муҳуммад саллаллоҳи ъалайҳи ва саллам.

ва ҳозо мақому халилика-л-ъоизи бика мина-н-нори»[1]. Ва чун ба рукни ироқӣ расад, бигӯяд: «Аллоҳумма иннӣ аъузу бика мина-л-ширки ва-ш-шакки ва-л-куфри ва-н-нифоқи ва-ш-шиқоқи ва-суи-л-ахлоқи ва суи-л-манзари фы-л-аҳли ва-л-моли ва-л-валади»[2]. Ва чун бар зери новадон расад, гӯяд: «Аллоҳумма азилнӣ таҳта зилли Аршика йавма ло зиллун илло зиллу Аршики. Аллоҳумма-сқинӣ би каъси Муҳаммадин саллаллоҳу алайҳи ва олиҳи ва салллама шарбатан ло азмау баъдаҳо абадан»[3]. Ва чун ба рукни шомӣ расад, гӯяд: «Аллоҳума-ҷъалҳу ҳаҷҷан мабруран ва саъйан машкуран ва занбан мағфуран ва тиҷоратан лан табура, йо Ъазизун йо Ғафурун, Раббӣ-ғфир ва-рҳам ва таҷоваз Ғаммо таълам иннака Анта-л-ло аъаззу-л-акраму»[4]. Ва чун ба рукни ямонӣ расад, гӯяд: «Аллоҳумма инни аъузу бика мина-л-куфри ва аъузу бика мина-л-фақри ва мин ъазоби-л-қабри ва мин фитнати-л-маҳйо ва-л-мамоти ва аъузу бика мина-л-хизйи фӣ-д-дунйо ва-л-охирати. Аллоҳумма Раббано отино фӣ-д-дунё ҳасанатан ва фӣ-л-охирати ҳасанатан ва қино би раҳматика азоба-л-қабри ва азоба-н-нори»[5]. Ҳафт бор ҳамчунин бигардад ва ҳар боре ин дуоҳо гӯяд. Ва ҳар бореро шавте гӯянд. Дар се шавт[6] ба шитоб меравад ҷалдвору банишот ва агар ба наздики Хона заҳмат бувад, дуртар шавад, то башитоб тавонад рафт. Ва дар чаҳор шавти бозпасин оҳиста равад ва ҳар боре ҳаҷарро бӯса диҳад ва даст ба рукни ямонӣфароз оварад ва агар натавонад – аз заҳмат, ба даст ишорат кунад. Чун ҳафт шавт тамом шавад, миёни Хона ва санг биистад ва шикаму сина ҷониби рост аз рӯй бар девори Хона ниҳад ва ду даст зери сари хеш ба девор бозниҳад ё дар астори[7] Каъба занад; ва ин ҷойро Мултазим гӯянд ва дуо ин ҷо мустаҷоб бувад, бигӯяд: «Аллоҳумма, йо Рабба-л-Байти-л-ъатиқи-ътиқ рақабатӣ мина-н-нори ва аъизнӣ мин кулли суин ва қанниънӣ би

---

[1] Бор Худоё, ин хона Хонаи Туст ва ин ҳарам ҳарами Туст ва ин амн (аз бало) амни Туст ва ин ҷойгоҳи дӯсти Туст, ки аз оташ ба ту паноҳ овард.

[2] Худоё, паноҳ мебарам ба Ту аз ширку шакку куфру дурӯӣ ва душманиву бадхулқӣ ва манзари бад дар аҳлу хона ва фарзанду дорой.

[3] Худоё, ҷой деҳ маро дар сояи Аршат рӯзе, ки ҳеч соя ҷуз он нест. Худоё, бо ҷоми пайғамбарат Муҳаммад саллаллоҳу алайҳи ва олиҳи шарбате ба ман бинӯшон, ки пас аз он ҳаргиз ташна нашавам.

[4] Худоё, ҳаҷро дарпазир ва саъйро писандида соз ва гуноҳро биёмурз ва онро бозаргонии бидуни табоҳӣ фармо! Эй Бузург ва эй Омурзанда, Парвардигоро, биёмурз ва бибахш ва аз он чи медонӣ, даргузар, чун Ту бузургу бахшояндай.

[5] Худоё, паноҳ мебарам ба Ту аз куфр ва дарвешиву азоби гӯр ва балои зиндагиву марг ва паноҳ мебарам ба Ту аз пастӣ дар дунё ва охират. Парвардигоро, дар дунё ва охират ба ман некӣ расон ва ба бахшоишат моро аз ранҷи гӯр ва ранҷи оташ нигоҳ дор.

[6] Як мартаба ба мақсуд шитофтан.

[7] Пардаҳо, пӯшиш.

мо разақтанӣ ва борик *лӣ фӣ* мо отайтанӣ»[1]. Ва он гоҳ салавот диҳад ва истиғфор кунад ва ҳоҷате, ки дар дил дорад, бихоҳад. Он гоҳ дар паси Мақом биистад ва ду ракъат намоз кунад, ки онро ракъатаййи-т-тавоф гӯянд ва тамомии тавоф бад-он бувад; дар ракъати аввал «*ал*-Ҳамд» ва «қул йо аййуҳа-*л*-кофирун» ва дар дуввум «*ал*-Ҳамд» ва «қул-ҳуваллоҳу аҳад»; ва пас аз намоз дуо кунад; ва то ҳафт шавт бинагардад, як тавоф тамом нашавад; ва ҳар ҳафт боре ин ду ракъат намоз кунад. Он гоҳ то ба наздики ҳаҷар шавад ва бӯса диҳад ва хатм кунад бад-ин ва ба саъй машғул шавад.

## Одоби саъй

Бояд ки аз дари Сафо берун шавад ва дараҷае чанд ба Сафо бар шавад, чандон ки Каъбаро бинад. Ва рӯй сӯи Каъба кунад ва бигӯяд: «*Ло* илоҳа *иллаллоҳу* ваҳдаҳу *ло* шарика *лаҳу*, *лаҳу-л*-мулку ва *лаҳу-л*-ҳамд йуҳйи ва йумиту ва Ҳува ҳаййун *ло* йамуту би йадиҳи-*л*-хайру ва ҳува ъала *кулли* шайъин қадирун. *Ло* илоҳа *иллаллоҳу* ваҳдаҳу садақа ваъдаҳу ва насара ъабдаҳу аъазза ҷундаҳу ва ҳазама-*л*-аҳзоба ваҳдаҳу, *ло* илоҳа *иллаллоҳу*, мухлисина *лаҳу*-д-дина ва *лав* кариҳа-*л*-кофируна»[2]. Ва дуо кунад ва ҳоҷате, ки дорад, бихоҳад. Пас фурудояд ва саъй ибтидо кунад, то ба Марва ва оҳиста меравад ва мегӯяд: «Рабби-ғфир ва-рҳам ва таҷоваз ъаммо таълам, иннака Анта-*л*-аъаззу-*л*-акраму. Аллоҳумма Раббано, отино фӣ-д-дунё ҳасанатан ва фӣ-*л*-охирати ҳасанатан ва қино азоба-н-нори»[3].

Ва оҳиста меравад, то ба Мили Сабз расад, ки бар гӯшаи Масҷид аст. Пеш аз он ба миқдори шаш газ ба шитоб рафтан гирад, то он гоҳ ки бад-он ду мили дигар расад. Он гоҳ ба оҳистагӣ ояд, то ба Марва расад, бад-он ҷо бар шавад ва рӯй ба Сафо кунад ва ҳамон дуо гӯяд – ва ин як бор бувад. Чун ба Сафо ояд, ду бор бошад. Ҳамчунин ҳафт бор бикунад, ҳам бад-ин сифат, чун аз ин фориғ шавад, тавофи қудум ва саъй ба ҷой орад ва ин суннат аст дар ҳаҷ. Аммо тавоф, ки рукн аст, пас аз вуқуф бувад. Ва

---

[1] Худоё, эй Парвардигори Хонаи куҳан! Озод кун гардани маро аз оташ ва аз ҳар бадӣ маро дар паноҳи Худ гир ва ба он чи рӯзии ман кардаӣ, созгорам соз ва дар он чи ба ман додаӣ, баракат фирист.

[2] Нест маъбуде ҷуз Худо, анбоз надорад, ҷаҳондорӣ ва ситоиш махсуси Ӯст, зинда мекунад ва мемиронад ва Худ зиндае аст, ки ҳаргиз намирад, некӣ ба дасти Ӯст ва ба ҳар чизе тавоност. Нест маъбуде ҷуз Худои танҳо. Ваъдааш рост аст ва ба бандааш ёрӣ кард ва лашкарашро бузург дошт ва дастаҳоро ба танҳоӣ шикаст. Нест худое ҷуз Худо, дини холис мар Ӯрост, агарчи кофирон дӯст надоранд.

[3] Худои ман! Биёмурз ва бибахш ва он чи донӣ, даргузар, Худоё ту азизу бузургӣ, Парвардигори мо, дар дунёву дар охират ба мо некӯӣ расон ва аз ранҷи оташ моро нигоҳ дор.

таҳорат дар саъй суннат аст ва дар тавоф воҷиб. Ва саъй бад-ин кифоят афтад, ки шарти саъй нест, ки пас аз вуқуф бувад, валекин бояд ки пас аз тавофе бошад, агарчи он тавоф суннат бошад.

## Одоби вуқуф (истодан) ба Арафа

Бидон, ки агар қофила рӯзи арафа расад ба Арафот, ба тавофи қудум (расидан ва ворид шудан) напардозанд ва агар пеш расад, тавофи қудум ба ҷой оранд. Ва рӯзи тарвия (ҳаштуми зулҳиҷҷа) аз Макка берун оянд ва он шаб дар Мино бошанд ва дигар рӯз ба Арафот раванд. Ва вақти вуқуф пас аз завол дарояд рӯзи арафа, то он гоҳ ки субҳи рӯзи ид барояд. Агар пас аз субҳ расад, ҳаҷ фавт шавад. Ва рӯзи арафа ғусл кунад ва намози дигар бо намози пешин ба ҳам гузорад ва боз ба дуо машғул шавад. Ва ин рӯз рӯза надорад, то қувват ёбад, ки дар дуо муболиғат кунад, ки сирри ҳаҷ иҷтимои дилҳо ва ҳимматҳои азизон аст дар ин вақти шариф. Ва фозилтарин зикрҳо калимаи «ло илоҳа иллаллоҳ» аст. Ва дар ҷумла бояд ки аз вақти завол то шабонгоҳ дар тазаррӯъ ва зорӣ бувад ва истиғфор кунад ва узрҳои гузашта бихоҳад ва тавбаи насӯҳ (рост, устувор) кунад. Ва даавот андар ин вақт бисёр аст ва нақли он дароз шавад ва дар китоби «Эҳё» овардаем, аз он ҷо ёд гирад, ё ҳар дуое, ки ёд дорад, дар ин вақт мегӯяд, ки ҳамаи даавоти маъсура[1] дар ин вақт некӯст. Ва агар натавонад ёд гирифт, бояд ки аз навишта мехонад, ё касе мехонад ва вай омин мекунад. Ва пеш аз он ки офтоб фурӯ шавад, аз ҳудуди Арафот берун нашавад.

## Бақияи аъмоли ҳаҷ

Пас аз Арафот ба Муздалифа шавад ва ғусл кунад, ки Муздалифа аз ҳарам аст. Ва намози шом таъхир кунад ва бо намози хуфтан ба ҷамъ бикунад ба як бонги намоз ва ду қомат. Ва агар тавонад, ин шаб ба Муздалифа эҳё кунад, ки шариф ва азиз аст ва истодан ба шаб ин ҷо аз ҷумлаи ибодот аст. Ва ҳар ки мақом накунад, гӯсфанде бибояд кушт. Ва аз ин ҷо ҳафтод санг баргирад, то ба Мино бияндозад, ки ин ҷо чунон санг бештар ёбад. Ва дар дигар ними шаб қасди Мино кунад ва намози бомдод пагоҳ кунад. Ва чун ба охири Муздалифа расад, онро Машъарулҳаром гӯянд, то ба вақти асфор (равшан шудани субҳ) биистад ва дуо мегӯяд. Пас, аз он ҷо ҷое расад, ки онро водии Маҳсар гӯянд, шу-

[1] Дуоҳое, ки дар осор ва ахбор ворид шудааст.

тур ба шитобтар биронад ва агар пиёда бошад ба шитобтар равад – чандон ки паҳнои он водӣ бибарад, ки суннат чунин аст. Пас, бомдоди ид, гоҳ такбир («Аллоҳу акбар» гуфтан) мекунад ва гоҳ талбия («лаббайка» гуфтан), то он гоҳ, ки бад-он сари боло расад, ки онро Ҷамарот гӯянд, аз он даргузарад, то ба болое расад, ки аз ҷониби рости роҳ аст, чун рӯ ба қибла орад, ки онро Ҷамрату-л-Ақаба гӯянд, то офтоб найза болое барояд. Он гоҳҳафт санг дар ин Ҷамра андозад – ва рӯй ба қибла авлотар; ва ин ҷо талбия ба такбир бадал кунад. Ва ҳар санге, ки бияндозад, бигӯяд: «Аллоҳумма тасдиқан би Китобика ва-ттибоъан ли суннати набиййика»[1]. Чун фориғ шавад, талбия ва такбир бимонад – магар аз паси фароизи намоз, ки такбир мекунад, то субҳ барояд – бозпасин рӯзи айёмутташриқ. Ва он чаҳор рӯзи ид бошад. Пас ба манзилгоҳ шавад ва ба дуо машғул шавад. Пас қурбон кунад – агар хоҳад кард – ва шароити қурбон нигоҳ дорад. Он гоҳ мӯй бисутурад. Ва чун рамӣ ва ҳалқ (сар тарошидан) дар ин рӯз кард, як таҳаллул ҳосил омад ва ҳама маҳзуроти эҳром ҳалол шуд, магар мубошират ва сайд. Пас ба Макка шавад ва тавофи рукн ба ҷой орад. Ва чун як нима аз шаби ид бигузарад, вақти ин тавоф дарояд, лекин авлотар он бувад, ки рӯзи ид кунад ва охири вақт муқаддар нест (муайян нашудааст), балки чандон ки таъхир кунад, фавт нашавад.

Лекин дигар таҳаллул ҳосил наёяд ва мубошират ҳаром бимонад. Чун ин тавоф ҳам бад-он сифат, ки тавофи қудум гуфтем, бикунад, ҳаҷ тамом шавад ва мубошират ва сайд ҳалол шавад. Ва агар аз нахуст саъй карда бошад, саъй накунад ва агар на, саъйи рукн пас аз ин тавоф бикунад. Ва чун рамӣ ва ҳалқ ва тавоф кард, ҳаҷ тамом шуд ва аз эҳром берун омад.

Ва аммо рамйи айёми ташриқ ва мабит (шаб мондан) ба Мино пас аз заволи эҳром афтад. Ва чун аз тавоф ва саъй фориғ шуд, рӯзи ид ба Мино ояд ва он шаб мақом кунад, ки ин мақом воҷиб аст. Ва дигар рӯз ғусл кунад – пас аз завол – барои рамйро ва ҳафт санг дар Ҷамраи пешин андозад, ки аз ҷониби Арафот аст. Ва он гоҳ рӯй ба қибла биистад ва дуо мекунад ба қадри сурату-л-Бақара. Он гоҳҳафт санг дар Ҷамраи миёнгин андозад ва дуо кунад. Он гоҳҳафти дигар дар Ҷамрату-л-Ақаба андозад. Ва он шаб мақом кунад ба Мино. Пас саввум рӯзи ид ҳам бар ин тартиб бисту як санг бад-ин се Ҷамра андозад ва агар хоҳад бар ин иқтисор кунад. Ва ба Макка шавад. Ва агар мақом кунад, то офтоб фурӯ шавад, мабити он шаб низ воҷиб шавад. Ва дигар рӯз ҳам андохтани бисту як санг воҷиб шавад. Тамомии ҳаҷ ин аст, ки гуфта омад; вассалом.

---

[1] Худоё, барои тасдиқ ба Китоби Ту ва пайравии Ту аз суннати пайғамбарат.

## Кайфияти умра

Чун хоҳад, ки умра орад ғусл кунад ва ҷомаи эҳром дарпӯшад – чунон ки ҳаҷро – ва берун шавад аз Макка, то ба миқоти умра ва он Ҷаърона аст ва Танъим ва Ҳудайбия. Ва нияти умра кунад ва бигӯяд: «Лаббайка би умратин». Ва ба масҷиди Оиша разийаллоҳу ъанҳо ва ъан абиҳо шавад ва ду ракъат намоз кунад. Ва боз ба Макка ояд ва дар роҳ «лаббайка» мегӯяд. Ва чун ба дари Масҷид равад, аз талбия бимонад ва тавоф кунад ва саъй кунад – чунон ки дар ҳаҷ гуфтем. Пас мӯй бисутурад. Ва умра бад-ин тамом шавад. Ва ин дар ҳама сол метавон кард, ки касе, ки он ҷо бошад чандон ки метавонад, умра мекунад; ва агар натавонад, тавоф мекунад; ва агар натавонад, дар Хона менигарад. Ва чун дар Хона шавад, миёни он ду амуд намоз мекунад ва пои бараҳна дар шавад ва бо тавқиру ҳурмат. Ва чандон ки метавонад оби Замзам мехӯрад – чандон ки меъда пур шавад, ки ба ҳар ният, ки хӯрад, шифо ёбад ва бигӯяд: «Аллоҳумма-ҷъалҳу шифоан мин кулли суқмин ва-рзуқно-л-ихлоса ва–л-йақина ва-л-муъофота фӣ-д-дунйо ва-л-охирати»[1].

## Тавофи видоъ

Чун азми бозгаштан кунад, пешин раҳл (асбоби сафар) дарбандад, ба охири ҳамаи корҳо Хонаро тавоф кунад. Ва тавофи видоъ ҳафт бор бувад ва ду ракъат намоз кунад пас аз он – чунон ки дар сифати тавоф гуфта шуд – ва дар тавоф изтибоъ ва рафтан ба шитоб набошад. Ва он гоҳ ба Мултазим шавад ва дуо кунад ва бозгардад, чунон ки дар Хона ҳаменигарад ва мешавад, то аз Масҷид берун шавад.

## Зиёрати Мадина

Он гоҳқасди Мадина кунад, ки расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам фармуд: «Ҳар ки пас аз вафоти ман маро зиёрат кунад, ҳамчунон бувад, ки дар ҳоли ҳаёт». Ва гуфт: «ҳар ки қасди Мадина кунад – ва ғарази вай ҷуз зиёрат набувад – ҳаққе вайро собит шавад назди Худои таъоло, ки маро шафеъи вай гардонад».

Ва чун дар роҳи Мадина мешавад, салавот бисёр медиҳад. Чун чашм

---

[1] Худоё, бигардон онро шифое аз ҳар беморӣ; ва ихлосу яқин ва офият дар дунёву охират насиб фармо.

ба девори Мадина афтад, гӯяд: «Аллоҳумма ҳозо ҳараму расулика фаҷъалҳу лӣ виқойатан мина-н-нори ва амонан мина-л-ъазоби ва суи-л-ҳисоб»[1]. Ва ғусл кунад аввал, он гоҳ дар Мадина шавад ва бӯи хуш ба кор дорад ва ҷомаи поку сапед дар пӯшад ва чун дар шавад, ба тавозӯъ ва тавқир бошад ва бигӯяд: «Раббӣ адхилнӣ мудхала сидқин ва ахриҷни мухраҷа сидқин ва-ҷъал лӣ мин ладунка султонан насиран»[2]. Пас, ба масҷид шавад ва ба наздики минбар ду ракъат намоз кунад – чунон ки амуди минбар баробари дӯши рости вай бувад, ки мавқифи расул алайҳиссалом ин будааст. Пас қасди зиёрат кунад ва рӯй ба девори машҳад орад – пушт бо қибла; ва даст ба девор фурӯ овардан ва бӯса додан суннат нест, балки дур истодан ба ҳурмат наздиктар бувад. Пас бигӯяд: «Ас-салому ъалайка йо расулаллоҳи. Ас-салому ъалайка йо набийаллоҳи. Ас-салому ъалайка йо ҳабибаллоҳи. Ас-салому ъалайка йо сафваталлоҳи. Ас-салому ъалайка йо акрама вулоди Одама. Ас-салому ъалайка ё саййида-л-мурсалина ва хотама-н-набийина ва расула Рабби-л-ъоламин, ас-салому ъалайка ва ъало асҳобика-т-тоҳирин ва азвоҷика-т-тоҳироти – уммаҳоти-л-мӯъминина – ҷазокаллоҳу ъанно афзала мо ҷазо набийан ъан умматиҳи; ва салло ъалайка кулламо закарака-з-зокируна ва ғафала ъанка-л-ғофилуна»[3]. Ва агар васият карда бошанд вайро ба салом расонидан, бигӯяд: «Ас-салому ъалайка мин фалонин ва мин фалонин»[4]. Он гоҳ чанди (ба андозаи) ду газ пештар шавад ва бар Абӯбакру Умар разийаллоҳу анҳумо салом гӯяд ва бигӯяд: «Ас-салому ъалайкумо ё вазирай расулаллоҳи – саллаллоҳи ъалайҳи – ва-л-муъовинайни лаҳу ъала-л-қиёми би-д-дини модома ҳаййан – ва-л-қоимайни фӣ умматиҳи баъдаҳу би умури-д-дини, таттабиъони фӣ золика осораҳу ва таъмалони сунаниҳи. Фа ҷазокумо хайра мо ҷазо вузарои-набийийин ъаладиниҳи»[5]. Пас биистад он ҷо ва дуо кунад – чандон ки тавонад. Пас берун ояд ва ба

---

[1] Худоё, ин ҳарами пайғамбари Туст, пас онро қарор бидеҳ нигоҳдори ман аз оташ ва паноҳ аз азобу бадфарҷомӣ.

[2] Парвардигоро маро дарун ор, дарун бурдани ростин ва бурун ор, бурун бурдани ростин ва барои ман аз сӯи Худат тасаллутеро ёр фармо.

[3] Салом бар ту, эй фиристодаи Худо. Ва салом бар ту, эй пайғамбари Худо. Салом бар ту, эй дӯсти Худо, салом бар ту, эй баргузидаи Худо. Салом бар ту, эй беҳтарин фарзанди Одам. Салом бар ту, эй хоҷаи фиристодагон ва эй тамомкунандаи пайғамбарон ва фиристодаи Парвардигори ҷаҳониён. Салом бар ту ва бар ёрони покат ва бар занони покат – модарони мӯъминон – Худо туро аз мо беҳтарин подош, ки пайғамбареро аз барои умматаш мерасад, бидиҳад; ҳар гоҳ ки ёдкунандагон ёдат кунанд ва ғофилон аз ту ғофил бошанд.

[4] Салом бар ту аз сӯи фалону фалон.

[5] Салом бар шумо, эй вазирони пайғамбар, ки дар зиндагонии ӯ барои ба по доштани дини ӯ будед ва пас аз ӯ дар корҳои дини уммати ӯ истодед ва аз вай пайравӣ кардед ва ба суннату оини ӯ кор кардед, пас подош диҳад шуморо Худо беҳтарин подоше, ки ба ду вазири пайғамбаре медиҳад.

гӯристони Бақеъ шавад ва зиёрати бузургони саҳоба бикунад. Чун боз хоҳад гашт, дигар бора зиёрати расул алайҳиссалом бикунад ва видоъ кунад.

## Асрори дақоиқи ҳаҷ

Бидон, ки ин ҷо ки ёд кардем, сурати аъмоли ҳаҷ буд. Ва дар ҳар яке аз ин аъмол сирре аст ва мақсуд аз вай ибрате аст ва тазкире ва бо ёд овардани коре аст аз корҳои охират.

Ва асли ҳақиқати вай он аст, ки одамиро чунон офаридаанд, ки ба камоли саодати хеш нарасад, то ихтиёри хеш дар боқӣ накунад, чунон ки дар унвони мусалмонӣ пайдо кардем. Ва мутобиати ҳаво сабаби ҳалоки вай аст ва то ба ихтиёри хеш бошад ва он чи кунад, на ба дастурии шаръ кунад, дар мутобиати ҳаво бувад ва муомилати вай бардавом набувад. Ва саодати вай дар бандагӣ аст. Ва бад-ин сабаб бувад, ки дар миллатҳои гузашта ба раҳбоният (гӯшагирӣ аз мардум барои ибодат) ва саёҳат фармуданд ҳар умматеро, то ибоди (порсоён) эшон аз миёни халқ берун шудандӣ ва ё бар сари кӯҳе шудандӣ ва ҳама умр муҷоҳидат ва риёзат кардандӣ. Пас, аз расули мо алайҳиссалом пурсиданд, ки: «Чаро саёҳат ва раҳбоният нест дар дини мо?». Гуфт: «Моро ҷиҳод ва ҳаҷ фармудаанд бадали он». Пас Ҳақ субҳонаҳу ва таъоло ин умматро ҳаҷ фармуд бадали раҳбоният, ки дар вай ҳам мақсуди муҷоҳидат ҳосил аст ва ҳам ибратҳои дигар дар вай зоҳир шуд, ки Ҳақ таъоло Каъбаро шариф кард ва ба Худ изофат кард; ва бар мисоли ҳазрати мулук биниҳод; ва аз ҷониби Вай ҳарами Вай сохт; ва сайду дарахтонро ҳаром кард – таъзими ҳурмати Вайро; ва Арафот бар мисоли майдони даргоҳи мулук дар пеши ҳарам ниҳод, то он ки аз ҳама ҷавониби олам қасди Хона кунанд – бо он ки донанд, ки Вай муназзаҳ аст аз нузул дар хонаву дар макон – валекин чун шавқ азим бувад, ҳар чи ба дӯст мансуб бувад, маҳбубу матлуб бувад. Пас аҳли ислом дар ин шавқ аҳлу мол ва ватани худ гузоштанд ва хатари бодия (биёбон) эҳтимол карданд. Ва бандавор қасди Ҳазрат карданд. Ва дар ин ибодат эшонро корҳо фармуданд, ки ҳеч ақл бад-он роҳ наёбад: чун андохтани санг ва миёни Сафо ва Марва давидан; барои он ки ҳар чи ақл бад-он роҳ ёбад, нафс бад-он унсӣ бошад, ки донад, ки ҳар чи мекунад, барои чи мекунад. Чун бидонад, ки дар закот рифқи дарвешон аст ва дар намоз тавозӯъи Худой ҷаҳон аст ва дар рӯза муроғимат (ба хок молидан ва ба замин задан) ва касри лашкари шайтон аст; бошад, ки табъи вай бар мувофиқати ақл ҳаракат кунад. Ва камоли бандагӣ он бу-

вад, ки ба маҳзи фармон кор кунад, ки ҳеч мутақозӣ аз ботини вай пайдо наёяд.

Ва рамйу саъй аз ин ҷумла аст, ки ҷуз ба маҳзи бандагӣ натавонад кард; ва барои ин гуфт расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам – дар ҳаҷ бар хусуси «*Лаббайка би ҳаҷҷатин ҳаққан таъаббудан ва риққан*»[1]; инро «таъаббуд» ва «риққ» ном кард. Ва он гаҳ гурӯҳе аҷаб доранд, ки мақсуд ва мурод аз ин аъмол чист, он аз ғафлати эшон бувад аз ҳақиқати корҳо, ки мақсуд аз ин бемақсудӣ аст ва ғараз аз ин беғаразӣ аст, то бандагӣ бад-ин пайдо шавад. Ва назари вай ҷуз ба маҳзи фармон набошад; ва ҳеч насиби дигар – ақлро ва табъро – бад-он роҳ набошад, то он худ ҷумла дар боқӣ кунад, ки саодати вай дар нестӣ ва бенасибии вай аст, то аз вай ҷуз ҳақ ва фармони Ҳаққҳеч чиз намонад.

## [Ибратҳои ҳаҷ]

Аммо ибратҳои ҳаҷ он аст, ки ин сафар аз ваҷҳе бар мисоли сафари охират ниҳодаанд, ки дар ин сафар мақсад Хона аст ва дар он сафар Худованди Хона. Пас, аз муқаддамот ва аҳволи ин сафар бояд ки аҳволи он сафар ёд мекунад: чун аҳлу дӯстонро видоъ кунад, бидонад, ки бад-он видоъ монад, ки дар сакароти (беҳушиҳои) мавт хоҳад буд. Ва чунон ки бояд ки нахуст дил аз ҳама алоиқ фориғ кунад, пас берун шавад, дар охири умр ва низ бояд ки дил аз ҳама дунё фориғ кунад. Агар на, сафар бар вай мунағғас бувад. Ва чун зоди сафар аз ҳама навъҳо сохтан гирад ва ҳама эҳтиёте ба ҷой орад, ки набояд ки дар бодия бебарг (бевасила, беасбоб) бимонад, бояд ки бидонад, ки бодияи қиёмат дарозтар ва ҳавлноктар аст.

Ва он ҷо ба зод ҳоҷат беш аст: зоди он бисозад. Ва чун ҳар чизе, ки ба зудӣ табоҳ хоҳад шуд, бо худ барнагирад, ки донад, ки бо вай бинамонад ва зодро нашояд ва ҳамчунин ҳар тоат, ки ба риё омехта бувад, зоди охиратро нашояд. Ва чун бар ҷаммоза (шутури тундрав) нишинад, бояд ки аз ҷаноза (тобут) ёд кунад, ки ба яқин донад, ки маркаби вай дар он сафар хоҳад буд. Ва бошад ки пеш аз он, ки аз ҷаммоза фуруд ояд, вақти ҷаноза дарояд, бояд ки ин сафари вай чунон бошад, ки зоди он сафарро бишояд. Ва чун ҷомаи эҳром рост кунад, то чун наздик расад, ҷомаи одат берун кунад ва ин дарпӯшад – ва он ду эзори сапед бувад; бояд ки аз кафан ёд кунад, ки ҷомаи он сафар низ мухолифи одати ин хоҳад буд. Ва чун ақаботу хатарҳои бодия бинад, бояд ки аз Мункару Накир ва

[1] Омодаам барои ҳаҷ ба ростӣ ва бандавору ғуломвор.

ақорибу ҳайёти (морҳо) гӯр ёд кунад, ки аз лаҳад то ҳашр бодияи азим аст бо ақабаҳои бисёр. Ва чунон ки бе бадрақа аз офати бодия саломат наёяд, ҳамчунин аз ҳавлҳои гӯр саломат наёбад бе бадрақаи тоатҳо. Ва чунон ки дар бодия аз аҳлу фарзанд ва дӯстон танҳо монад, дар гӯр ҳамчунин хоҳад буд. Ва чун «лаббайка» задан гирад, бидонад, ки ин ҷавоби нидои Худои таъоло аст ва рӯзи қиёмат ҳамчунин нидо ба вай хоҳад расид, аз он ҳавл бияндешад ва бояд ки ба хатари ин мустағрақ бошад.

Алӣ ибни ал-Ҳусайн разийаллоҳу анҳумо дар вақти эҳром зардрӯй шуд ва ларза бар вай афтод ва «лаббайка» натавонист зад, гуфтанд: «Чаро «лаббайка» нагӯӣ?». Гуфт: «Тарсам, ки агар бигӯям, гӯянд: *Ло лаббайка ва ло саъдайка*». Чун бигуфт, аз шутур бияфтод ва беҳуш гашт. Ва Аҳмад ибни Абилҳаворӣ муриди Абӯсулаймони Доронӣ буд, ҳикоят мекунад, ки: «Бӯсулаймон дар он вақт «лаббайка» нагуфт, то миле бирафтанд ва беҳуш шуд ва ба ҳуш омад, гуфт: Ҳақ таъоло ба Мӯсо алайҳиссалом ваҳй кард, ки золимони уммати худро бигӯй, ки то номи Ман набаранд ва Маро ёд накунанд, ки ҳар ки Маро ёд кунад, Ман варо ёд кунам ва чун золим бошад, эшонро ба лаънат ёд кунам». Ва гуфт: «Шунидаам, ки ҳар ки нафақаи ҳаҷ аз шубҳат кунад ва он гоҳ «лаббайка» гӯяд, ӯро гӯянд: «*Ло лаббайка ва ло саъдайка ҳатто тарудда мо фӣ йадайка*»[1].

Ва аммо тавофу саъй бад-он монад, ки бечорагон ба даргоҳи мулук шаванд ва гирди кӯшки (қаср) малик мегарданд, то фурсат ёбанд, ки ҳоҷати хеш арза кунанд; ва дар майдони сарой мешаванд ва меоянд ва касеро меҷӯянд, ки эшонро шафоат кунад; ва умед медоранд, ки магар ногоҳ чашми малик бар эшон афтад ва бо эшон назаре кунад: ва миёни Сафову Марва масали он майдон аст.

Ва аммо вуқуф ба Арафа ва иҷтимоси аснофи халқ аз атроф ва дуо кардани эшон ба забонҳои мухталиф ба Арасоти қиёмат монад, ки ҳама халоиқҷамъ шуда бошанд ва ҳар касе ба хештан машғул ва мутараддид миёни радду қабул.

Ва аммо андохтани санг: мақсуди вай изҳори бандагӣ аст – бар сабили тааббуди маҳз; ва дигар ташаббӯҳ ба Иброҳим салавотуллоҳи алайҳи, ки бад-он ҷойгоҳ иблис пеши вай омадааст, то вайро дар шубҳате афканад, санг бар вай андохтааст. Пас, агар дар хотири ту ояд, ки шайтон вайро пайдо омад ва маро пайдо наёмадааст, беҳуда санг чӣ андозам? Бидон, ки ин хотир туро аз шайтон пайдо омад, санг бияндоз, то пушти вай

[1] «*Лаббайка ва саъдайка*» пазируфта нест, то он чи дар даст дорӣ, ба соҳибонаш рад накунӣ.

бишиканӣ, ки пушти вай бад-он шикаста шавад, ки ту бандаи фармонбардор бошӣ; ва ҳар чи туро гӯянд: чунон кун, ҳамчунон кунӣ; ва тасаррӯфи хеш дар боқӣ кунӣ; ва ба ҳақиқат бидонӣ, ки бад-ин андохтани санг шайтонро маққур мекунӣ.

Ин миқдор ишорат карда омад аз ибратҳои ҳаҷ, то касе чун роҳи ин бишиносад, бар қадри сафои фаҳм ва шиддати шавқ ва тамомии ҷаҳд дар кор, вайро амсоли ин маонӣ намудан гирад ва аз ҳар яке насибе ёфтан гирад, ки ҳаёти ибодати вай бад-он бувад ва аз ҳадди суратҳо дуртар шуда бувад.

## АСЛИ ҲАШТУМ

### Қуръон хондан аст

Бидон, ки Қуръон хондан фозилтарин ибодат аст, хосса ки дар намоз бувад – бар пой истода. Расул гуфт алайҳиссалом: «Фозилтарин ибодати уммати ман Қуръон хондан аст». Ва гуфт: «Ҳар ки вайро неъмати Қуръон хондан доданд ва пиндорад, ки ҳеч касро бузургтар аз он, ки вайро додаанд, чизе додаанд, хурд доштааст чизеро, ки Ҳақ таъоло онро азим донистааст!» Ва гуфт: «Агар ба масал Қуръонро дар пӯсте кунанд ва дар оташ афкананд, оташ гирди он нагардад». Ва гуфт: «Рӯзи қиёмат ҳеч шафеъ нест – ба наздики Ҳақ таъоло – бузургвортар аз Қуръон: на паямбар ва на фаришта ва на ғайри эшон». Ва гуфт: «Ҳақ таъоло мегӯяд: ҳар киро Қуръон хондан аз дуо кардан машғул кунад, он чи фозилтарин савоби шокирон аст, вайро ато кунам». Ва гуфт расул алайҳиссалом, ки: «Ин дилҳо зангор бигирад ҳамчун оҳан». Гуфтанд: «Ё расулуллоҳ! Ба чӣ зудуда шавад?» Гуфт: «Ба хондани Қуръон ва ёд кардани марг». Ва гуфт: «Ман рафтам ва шуморо ду воиз мондам, ки ҳамеша шуморо панд медиҳанд, яке гӯё ва яке хомӯш: воизи гӯё Қуръон аст ва воизи хомӯш марг аст».

Ва Ибни Масъуд мегӯяд разийаллоҳу анҳу: «Қуръон бархонед, ки музди ҳар ҳарфе ду ҳасана аст ва нагӯям, ки «А.Л.М.» як ҳарф аст, лекин «алиф» ҳарфест ва «лом» ҳарфе ва «мим» ҳарфе». Ва Аҳмад ибни Ҳанбал разийаллоҳу анҳу гӯяд: «Ҳақ таъолоро ба хоб дидам, гуфтам: Ё раб! Тақарруб ба Ту ба чӣ чиз фозилтар? Гуфт: ба каломи Қуръон. Гуфтам: агар маънӣ фаҳм кунанд ва агар на? Гуфт: агар маънӣ фаҳм кунанд ва агар на».

## Тиловати[1] ғофилон

Бидон, ки ҳар ки Қуръон омӯхт, дараҷаи вай бузург аст; бояд ки ҳурмати Қуръон нигоҳ дорад ва худро аз корҳои ношоист сиёнат кунад ва дар ҳама аҳволи хеш ба адаб бошад ва агар на, бими он бувад, ки Қуръон хасми вай бошад.

Ва расул алайҳиссалом гуфтааст: «Бештари мунофиқони уммати ман Қуръонхонон бошанд». Ва Бӯсулаймони Доронӣ мегӯяд, ки: «Забония дар Қуръонхони муфсид зудтар овезад, аз он ки дар бутпарастон». Ва дар Таврот Ҳақ таъоло мегӯяд: «Ё бандаи ман! Шарм надорӣ, ки агар номаи бародаре ба ту расад ва ту дар роҳ бошӣ, биистӣ ва бо як сӯ шавӣ ё бинишинӣ ва як ҳарф бархонӣ ва тааммул кунӣ; ва ин Китоби Ман номаи Ман аст, ки ба ту навиштаам, то тааммул кунӣ ва бад-он кор кунӣ. Ва ту аз он эъроз ҳамекунӣ ва бад-он кор накунӣ ва агар бархонӣ тааммул накунӣ, то чист!?»

Ва Ҳасани Басрӣ мегӯяд: «Касоне, ки пеш аз шумо буданд, Қуръонро номае донистанд, ки аз Ҳақ таъоло бад-эшон расидааст; ба шаб тааммул кардандӣ ва рӯз бад-он кор кардандӣ. Ва шумо дарс кардани вайро амал сохтаед: ҳарфу эъроби (зеру забари ҳуруф) вай дуруст мекунед ва фармонҳои вайро осон ҳамегиред!».

Ва дар ҷумла бибояд донист, ки: мақсуд аз Қуръон – хондани вай нест, балки мақсуд кор кардан ба вай аст. Ва хондан барои ёд доштан мебояд ва ёд доштан барои фармон бурдан. Касе, ки фармон набарад ва мехонад, чун бандае бувад, ки номаи Худованди вай ба вай расад ва вайро корҳо фармуда бувад, вай бинишинад ва ба алҳон (овозҳо) номаро мехонад ва ҳарф дуруст мекунад ва аз фармон ҳеч ба ҷой наёрад: бе шакк, мустаҳиққи машаққат ва уқубат гардад.

## Одоби тиловат

Бояд ки шаш чиз нигоҳ дорад, дар зоҳир:

### Адаби аввал

Он ки ба ҳурмат хонад; ва нахуст таҳорат кунад; ва рӯй ба қибла орад; ва мутавозеъвор нишинад, чунон ки дар намоз. Алӣ разийаллоҳу анҳу мегӯяд: «Ҳар ки Қуръон дар намоз хонад, вайро ба ҳар ҳарфе сад ҳасана нависанд ва агар нишаста хонад – дар намоз – панҷоҳ нависанд ва агар

[1] Хондани Қуръон.

бар таҳорат бувад – на дар намоз – бисту панҷ; ва агар бе таҳорат хонад, даҳҳасана беш нанависанд». Ва он чи ба шаб хонад ва дар намоз, фозилтар, ки дил фориғтар бувад.

**Адаби дуввум**

Он ки оҳиста хонад ва тадбир (андешаву тафаккур) мекунад дар маонии вай ва дар он набошад, то зуд хатм кунад. Ва гурӯҳе шитоб кунанд, то ҳар рӯзе хатме бошад! Ва расул алайҳиссалом мегӯяд: «Ҳар ки Қуръон пеш аз се рӯз хатм кунад, фиқҳи Қуръон наёбад». Ва Ибни Аббос мегӯяд разийаллоҳу анҳу: «Изо зулзилат» ва «Ал-қориъату» бархонам – ба оҳистагӣ ва тааммул кунам, дӯсттар дорам аз «ал-Бақара» ва «Оли Имрон» – ба шитоб». Ва Оиша разийаллоҳу ъанҳо касеро дид, ки Қуръон ба шитоб мехонд, гуфт: «На хомӯш аст ва на Қуръон мехонад!». Ва агар касе аҷамӣ (ғайриараб) бошад, ки маънии Қуръон надонад, ҳам оҳиста хонад, фозилтар, нигоҳдошти ҳурматро.

**Адаби саввум**

Гиристан аст; расул мегӯяд алайҳиссалом: «Қуръон бархонед ва бигирйед, агар гиристан фароз наёядатон, ба такаллуф фароз оваред». Ва Ибни Аббос гуфт разийаллоҳу анҳу: «Чун саҷдаи Субҳон бархонед, шитоб макунед дар суҷуд, то бигирйед; агар касеро чашм нагиряд, бояд ки дилаш бигиряд». Ва расул гуфт алайҳиссалом: «Қуръон барои андӯҳ фуруд омадааст: чун бархонед, хештан андӯҳгин кунед». Ва ҳар ки ваъдаву ваъид ва фармонҳои Қуръон тааммул кунад ва аҷзи хеш мебинад, ночор андӯҳгин шавад, агар ғафлат бар вай муставлӣ набувад.

**Адабичаҳорум**

Он ки ҳаққи ҳар ояте бигузорад, ки расул алайҳиссалом чун ба ояти азоб расидӣ, истиозат (аз Худо паноҳ мехост) кардӣ; ва чун ба ояти раҳмат расидӣ, суол кардӣ; ва дар ояти танзеҳ тасбеҳ кардӣ; ва дар ибтидо «аъузу» кардӣ, чун фориғ шудӣ, бигуфтӣ: «Аллоҳумма-рҳамнӣ би-л-Қуръони, ва-ҷъалаҳу лӣ имоман ва нуран ва ҳудан ва раҳматан, Аллоҳумма заккирнӣ минҳу мо насийту ва ъаллимнӣ минҳу мо ҷаҳилту, ва-рзуқнӣ тиловатаҳу оноа-л-лайли ва-н-наҳори ва-ҷъалҳу ҳуҷҷатан лӣ йо Рабба-л ъоламина»[1]. Ва чун ба оёти суҷуд расад, суҷуд кунад: аввал

[1] Парвардигоро маро ба Қуръон раҳмат кун ва онро пешрав ва роҳнамо ва раҳмати ман гардон, Худоё он чиро аз он фаромӯш кардам, ба ёди ман ор. Ва ба он чи аз он надонистаам, доноям фармо ва хондани онро дар шабу рӯз рӯзии ман фармо ва онро барои ман бурҳон ва ҳуҷҷате фармо, эй

такбир кунад, он гоҳ суҷуд; ва шартҳои намоз аз таҳорат ва сатри аврат дар вай нигоҳ дорад. Ва такбиру суҷуд кифоят бувад, бе ташаҳҳуд.

**Адабипанҷум**

Он ки агар аз маънии риё дар вай чизе бошад, ё касе дигарро намоз шӯрида хоҳад кардан, оҳиста хонад, ки дар хабар аст: фазли қироати сирр бар ҷаҳр, чун фазли садақаи сирр аст бар алония. Ва агар аз ин эмин бошад, авлотар он бошад, ки овоз бардорад, то дигареро, ки бишунавад, аз самоъ насиб бувад ва то вай низ огоҳии беш ёбад ва ҳиммати вай ҷамътар бошад ва то нишот бияфзояд ва хоб бирамад ва хуфтагони дигар бедор шаванд. Ва агар ин ҳама ниятҳо ҷамъ шавад, бар ҳар яке савобе ёбад. Ва агар аз Мусҳаф хонад, фозилтар, ки чашмро кор фармуда бошад. Ва гуфтаанд: хатме аз Мусҳаф ба ҳафт хатм бувад. Ва яке аз фуқаҳои Миср дар наздики Шофеӣ шуд ва вайро дар суҷуд дид – Мусҳафе ниҳода – гуфт: «Фиқҳ шуморо аз Қуръон машғул бикард». Гуфт: «Ман, ки намози хуфтан кунам, Мусҳаф бар даст гирам ва то рӯз фароз накунам».

Ва расул алайҳиссалом бар Абӯбакр разийаллоҳу анҳу баргузашт, намоз мекард ба шаб ва Қуръон оҳиста мехонд, гуфт: «Чаро оҳиста мехонӣ?». Гуфт: «Он ки бо Вай мегӯям, мешунавад». Ва Умарро разийаллоҳу анҳу дид ба овоз мехонд. Гуфт: «Чаро бо овоз мехонӣ?» Гуфт: «Хуфтаро бедор мекунам ва шайтонро дур кунам». Гуфт: «Ҳар ду некӯ кардед». Пас чунин аъмол табаъи ният бувад ва чун ният дар ҳар ду некӯ бувад бар ҳар ду савоб бувад.

**Адабишашум**

Он ки ҷаҳд кунад, то ба овози хуш хонад, ки расул алайҳиссалом мегӯяд, ки: «Қуръонро ба овозҳои хуш биёроед». Ва расул алайҳиссалом мавлои Бӯҳузайфаро дид, Қуръон ба овози хуш мехонд, гуфт: «Алҳамдулиллоҳи-л-лазӣҷаъала фӣ умматӣ мислаҳу»[1]. Ва сабаб ин аст, ки ҳарчанд овоз хуштар бувад, асари Қуръон дар дил беш бувад. Ва суннат он аст, ки меҳробӣ хонад, аммо агар алҳони бисёр дар миёни калимот ва ҳуруф афканад – чунон ки одати қавволон (мутрибон ва овозхонон) аст, макрӯҳ аст.

---

Парвардигори ҷаҳониён.

[1] Сипос Худойро, ки дар уммати ман касе чун ӯ ниҳод.

## ОДОБИ БОТИН

### Аммо одоби ботин дар тиловат низ шаш аст:

**Адаби аввал**

Он ки азамати сухан бидонад, ки сухани Худои таъоло аст ва қадим аст ва сифати Вай аст; қоим ба зоти Вай; ва он чи бар забон меравад, ҳуруф аст. Ва ҳамчунон ки оташ ба забон гуфтан осон аст ва ҳар касе тоқати он дорад, аммо тоқати нафси оташ надорад, ҳамчунин ҳақиқати маонии ин ҳуруф агар ошкоро шавад, ҳафт осмон ва ҳафт замин тоқати таҷаллии он надорад. Ва аз ин бувад, ки Ҳақ таъоло гуфт: «*Лав анзално ҳоза-л-Қуръона ъало ҷабалин лараайтаҳу хошиъан мутасаддиъан мин хашйатиллоҳи*»[1]. Валекин ҷамолу азамати Қуръонро ба кисвати (пӯшиш, *либос*) ҳуруф пӯшидаанд, то забонҳо ва дилҳо тақати он бидорад ва ҷуз дар ин кисвати ҳуруф ба одамӣ расонидан сурат набандад. Ва ин далели он накунад, ки варои ҳуруф коре азим нест!. Ҳамчунон ки баҳоимро рондан ва об додан ва кор фармудан ба сухани одамӣ мумкин нест, ки вайро тоқати фаҳми он нест, лоҷарам, овозҳо ниҳодаанд наздик ба овози баҳоим, то эшонро бад-он огоҳӣ диҳанд. Ва эшон овоз бишунаванд ва кор бикунанд ва ҳикмати он надонанд, ки гов ба бонге, ки бар вай мезананд, замин нарм мекунад ва ҳикмати замин нарм кардан надонад, ки мақсуд он аст, то ҳаво дар миёни хок шавад ва об ба ҳар ду омехта шавад, то чун ҳар се ҷамъ шаванд, онро шояд ки ғизои тухм гардад ва вайро тарбият кунад. Насиби бештари одамиён аз Қуръон ҳам овозе ва зоҳири маънӣ беш нест, то гурӯҳе пиндоштанд, ки Қуръон худ ҳуруф ва асвот аст. Ва ин ғояти заъфу салимдилӣ аст. Ва ин ҳамчунон бувад, ки касе пиндорад, ки ҳақиқати оташ «алиф» ва «то» «шин» аст ва надонад, ки оташ агар коғазро бинад, бисӯзад ва тоқати вай надорад, аммо ин ҳуруф ҳамеша дар коғаз бошад ва ҳеч асар накунад дар вай. Ва чунон ки ҳар колбадеро рӯҳе аст, ки бо вай бимонад. Маънии ҳуруф чун рӯҳ аст ва ҳуруф чун колбад ва шарафи колбад ба сабаби рӯҳ аст ва шарафи ҳуруф ба сабаби рӯҳи маонӣ аст. Ва пайдо кардани тамомии таҳқиқи ин дар чунин китоб мумкин нагардад.

---

[1] Агар фурӯ мефиристодем ин Қуръонро бар кӯҳе, ҳароина онро медидӣ тарснок ва аз ҳам фурӯ рехта аз тарси Худой.

**Адаби дуввум**

Он ки азамати Ҳақ таъоло, ки ин сухани Вай аст, дар дил ҳозир кунад – пеш аз Қуръон хондан; ва бидонад, ки сухан, ки мехонад ва дар чӣ хатар менишинад, ки Вай мегӯяд: «*Ло йамассуҳу илла-л-мутаҳҳаруна*»[1]. Ва чунон ки зоҳири Мусҳафро набисовад (даст намолад), илло дасте пок, ҳақиқати сухани Ҳақро дарнаёбад илло диле пок аз наҷосати ахлоқи бад ва ороста ба нури таъзиму тавқир. Ва аз ин буд, ки ҳар гоҳ Икрима Мусҳаф боз кардӣ, вайро ғашй афтодӣ ва гуфтӣ: «Ҳува калому Раббӣ, ҳува калому Раббӣ»[2]. Ҳеч кас азамати Қуръон надонад, то азамати Ҳақ таъоло нашиносад. Ва ин азамат дар дил ҳосил наёяд, то аз сифот ва афъоли Ӯ боз наандешад, чун: Арш ва Курсӣ ва ҳафт осмону ҳафт замин ва ҳар чи дар миёни эшон аст аз малоика ва ҷинну инс ва баҳоиму ҳашарот ва ҷамодоту наботот ва аснофи халоиқ дар дил ҳозир кунад ва бидонад, ки ин Қуръон каломи Он аст, ки ин ҳама дар қабзаи қудрати Ӯст, ки агар ҳамаро ҳалок кунад, бок надорад ва дар камоли Вай ҳеч нуқс набувад. Ва офаринанда ва доранда ва рӯзидиҳандаи ҳама Ӯст. Он гоҳ бошад, ки шаммае аз азамат дар дили вай ҳозир шавад.

**Адабисеюм**

Он ки дил ҳозир дорад дар хондан ва ғофил нашавад. Ва ҳадисуннафс вайро ба ҷониби пароканда берун набарад. Ва ҳар чи ба ғафлат хонад, нохонда донад ва дигар бор боз сар шавад (аз нав ва аз сар шурӯъ кунад), ки ин ҳамчунон бувад, ки касе ба тамошо дар бӯстоне шавад ва он гоҳғофил бошад аз аҷоиби бӯстон, то берун ояд, ки ин Қуръон тамошогоҳи мӯъмин аст. Ва дар вай аҷоиби ҳикматҳост, ки касе, ки дар он тааммул кунад, ба ҳеч чизи дигар напардозад. Пас, агар касе маънии Қуръон надонад, насиби вай андак бошад, лекин бояд ки азамати он дар дили вай ҳозир бувад, то пароканда андеша набувад.

**Адабичаҳорум**

Он ки дар маонии ҳар калимате андеша мекунад, то фаҳм кунад. Ва агар ба як бор фаҳм накунад, иодат мекунад ва агар аз вай лаззате ёбад, иодат мекунад, ки он авлотар аз бисёр хондан. Ва Абӯзар мегӯяд разийаллоҳу анҳу, ки расул алайҳиссалом як шаб то рӯз дар намоз ин як оят иодат мекард: «Ин туъаззибҳум фа иннаҳум ъибодука ва ин тағфир лаҳум фа инна-

---

[1] Набояд онро ба даст гиранд, ҷуз покон.

[2] Ин каломи Парвардигори ман аст, ин каломи Парвардигори ман аст.

ка Анта-л-ъазизу-л-ҳакиму»[1] ва «Бисмиллоҳир-Раҳмонир-Раҳим» бист бор иодат кард. Ва Саид ибни Ҷубайр шабе дар ин оят кард, ки: «Ва-мтозу-л-йавма аййуҳа-л-муҷримуна»[2]. Ва агар ояте мехонад ва маънии ояте дигар меандешад, ҳаққи он оят нагузорда бошад.

Омир ибни Қайс аз васвос гила мекард, гуфтанд: «Он ҳадиси дунё бошад». Гуфт: «Агар корд дар синаи ман кунанд, бар ман осонтар аз он ки дар намоз ҳадиси дунё андешам, валекин дил машғул ояд, ки пеши Ҳақ таъоло чун истам ва чун боз гардам?». Ин аз ҷумлаи васвос медонист, ба ҳукми он ки ҳар калима, ки дар намоз мехонад, бояд ки ҷуз он маънӣ дар он вақт ҳеч чиз наяндешад; ва чун андешаи дигар бувад, агар чи ҳам аз дин бувад, васвос бувад, балки бояд ки дар ҳар ояте ҷуз аз маонии вай наяндешад. Ва чун оёти сифоти Ҳақ таъоло хонад дар асрори сифот тааммул кунад, то маънии «қуддус» ва «азиз» ва «ҷаббор» ва «ҳаким» ва амсоли ин чист? Ва чун оёти афъол хонад, чун «Халақа-с-самовоти ва–л-арза»[3], аз аҷоиби халқ, азамати Холиқ фаҳм кунад ва камоли илм ва қудрати Вай бишиносад, то чунон шавад, ки дар ҳар чи нигарад Ҳақро бинад ва аз Вай бинад ва ҳама ба Вай бинад. Ва чун ин оят хонад, ки: «Инно халқно-л-инсона мин нутфатин»[4] ва дар аҷоиби нутфа андешад, ки як қатра оби яксифат; аз вай чӣ гуна чизҳои мухталиф падид ояд, чун гӯшту пӯст ва рагу устухон ва ғайри он; ва он гоҳ аз вай аъзо, чун сару дасту пой ва чашму забон ва ғайри он, чун офарида шуд; ва он гоҳ аҷоиби ҷавоҳири маонӣ, чун самъу басар ва ҳаёт ва ғайри он чун офарида шуд ва чун падид омад?

Ва маънии Қуръон ҳама шарҳ кардан душвор бувад ва мақсуд аз ин танбеҳ бар ҷинси тафаккур дар Қуръон ва маонии Қуръон се танро зоҳир нашавад: яке он ки аввал тафсири Қуръони зоҳир нахонда бошад ва арабият нашинохта бошад; дигар он ки аз гуноҳе бузург аз кабоир мусирр (исрор ва майли шадид дошта) бошад, яъне бидъате эътиқод карда бошад ва дили вай торикшуда бувад ба зулмати бидъат[5] ва маъсият; ва дигар он ки дар калом эътиқоде хонда бошад ва ба зоҳир истода ва ҳар чи ба хилофи он ба дили вай бигузарад, аз он нафрат гирад ва мумкин нагардад, ки ин кас ҳаргиз аз он зоҳир фаротар шавад.

**Адабипанҷум**

[1] Агар ононро ранҷ диҳӣ, бандагони Туанд ва агар ононро биёмурзӣ, Ту азизу доноӣ.

[2] Ва ҷудо шавед имрӯз, эй гуноҳкорон.

[3] Осмонҳо ва заминро офарид.

[4] Ба дурустӣ ки офаридем одамиро аз нутфа.

[5] Ниҳодани қоидаҳое дар дин, ки дар шаръ набудааст.

Он ки дили вай ба сифатҳои мухталиф мегардад – чунон ки маонии оят мегардад: чун ба оёти хавф расад, ҳама дили вай бим ва зорӣ гардад ва чун ба оёти раҳмат расад, кушодагӣ ва хуррамӣ дар вай падид ояд; ва чун сифоти Ҳақ таъоло шунавад, айни тавозӯъ ва шикастагӣ гардад; ва чун муҳолоти куффор шунавад, ки дар ҳаққи Худои таъоло гуфтаанд – чун шарик ва фарзанд, овоз нармтар кунад ва бо шарму хиҷолат хонад. Ва ҳамчунин ҳар оятеро маъние аст. Ва он маъниро муқтазое аст; бояд ки бад-он сифат мегардад, то ҳаққи оят гузорда бошад.

**Адабишашум**

Он ки Қуръон чунон шунавад, ки аз Ҳақ таъоло шунавад; ва тақдир кунад, ки аз Вай мешунавад дар ҳол. Ва яке аз бузургон мегӯяд: «Ман Қуръон мехондам ва ҳаловати он менаёфтам, то тақдир кардам, ки аз расул мешунавам, пас, аз он фаротар шудам: тақдир кардам, ки аз Ҷабраил мешунавам ва ҳаловати зиёдат ёфтам, пас, фаротар шудам ва ба манзалати меҳин расидам: ва акнун чунон мехонам, ки аз Ҳақ таъоло мешунавам – бевосита – ва акнун лаззате меёбам, ки ҳаргиз наёфта будам».

## АСЛИ НУҲУМ

### Зикри Ҳақ таъоло аст

Бидон, ки лубоб ва мақсуди ибодот ёдкарди Ҳақ таъоло аст, ки имоди мусалмонӣ намоз аст ва мақсуди вай зикри Ҳақ таъоло аст, чунон ки гуфт: «Инна-с-салота танҳо ъани-л-фаҳшои ва-л-мункари ва ла зикруллоҳи акбару[1]». Ва Қуръон хондан фозилтарин ибодот аст, ба сабаби он ки сухани Ҳақ таъоло аст ва музаккир (ёдоваранда) аст. Ва ҳар чи дар вай аст, ҳама сабаби тоза гардонидани зикри Ҳақ таъоло аст. Ва мақсуд аз рӯза касри шаҳавот аст; то чун дил аз заҳмати шаҳват халос ёбад, софӣгардад ва қароргоҳи зикр шавад, ки чун дил ба шаҳавот оганда (пур) бошад, зикр аз вай мумкин нашавад ва дар вай асар накунад. Ва мақсуд аз ҳаҷ, ки зиёрати Хонаи Худой аст ҷалла ҷалолуҳу зикр аст Худованди Хонаро ва таҳйиҷи шавқ ба лиқои Ӯ.

Пас, сирр ва лубоби ҳама ибодот зикр аст. Пас, асли мусалмонӣ калимаи «ло илоҳа иллаллоҳу Муҳаммадун расулуллоҳи» аст; ва вай айни

[1] Ба дурустӣ ки намоз бозмедорад аз зиштию адӣ; ва хароина ёди Худо бузургтар аст.

зикр аст. Ва ҳама ибодоти дигар таъкиди зикр аст. Ва ёдкарди Ҳақ таъоло туро самараи зикри ту аст. Ва барои ин гуфт Ҳақ таъоло: «Фа-зкурунӣ азкуркум» – «Маро ёд кунед, то Ман шуморо ёд кунам». Ва ин ёдкард бардавом мебояд; ва агар бардавом набувад, дар бештари аҳвол мебояд, ки фалоҳ (растагорӣ) дар вай баста аст ва барои ин гуфт: «Ва-зкуруллоҳа касиран, лаъаллакум туфлиҳуна», мегӯяд: «Агар умеди фалоҳ медоред, калиди вай зикри бисёр аст на андак ва дар бештари аҳвол, на дар камтарӣ». Ва барои ин гуфт: «Ал–лазина йазкуруналлоҳа қийоман ва қуъудан ва ъало ҷунубиҳим»: сано бар ин қавм кард, ки эшон барпой ва нишаста ва хуфта дар ҳеч ҳол ғофил набошанд. Ва гуфт: «Ва-зкур Раббака фӣ нафсика тазарруъан ва хийфатан ва дуна-л-ҷаҳри мина-л-қавли би-л-ғудувви ва-л-осоли ва ло такун мина-л-ғофилина». Гуфт: «Варо ёд кун ба зорӣ ва ба биму ба тарс, бомдоду шабонгоҳ ва ба ҳеч вақт ғофил мабош».

Ва расулро алайҳиссалом пурсиданд, ки: «Аз корҳо чӣ фозилтар?». Гуфт: «Он ки бимирӣ ва забони ту тар бувад ба зикри Ҳақ таъоло». Ва гуфт: «Огоҳ накунам шуморо аз беҳтарин аъмоли шумо ва пазируфтатарин наздики Подшоҳҷалла ҷалолуҳу ва бузургтарин дараҷоти шумо; ва он чи баҳтар аст аз зару сим ба садақа додан; ва беҳтар аз ҷиҳод кардан ба душманони Худой, агарчи гарданҳои шумо бизананд ва шумо гарданҳои эшон бизанед?». Гуфтанд: «Он чист, ё расулуллоҳ?». Гуфт: «Зикри Аллоҳ», яъне ёд кардани Ҳақ таъоло. Ва гуфт: «Ҳақ таъоло мегӯяд: «Ҳар ки зикри Ман вайро аз дуо машғул кунад, атои вай наздики Ман бузургтар ва фозилтар аз атои соилон бошад». Ва гуфт: «Зикри Худои таъоло дар миёни ғофилон чун зинда аст миёни мурдагон ва чун дарахти сабз аст дар миёни гиёҳҳои хушк; ва чун ғозӣ аст, ки ба ҷанг биистад миёни гурехтагон». Ва Муоз ибни Ҷабал разийаллоҳу анҳу мегӯяд, ки: «Аҳли биҳишт бар ҳеч чиз ҳасрат нахӯранд, магар бар як соат, ки дар дунё бар эшон гузашта бошад, ки зикри Ҳақ таъоло накарда бошад».

## Ҳақиқати зикр

Бидон, ки зикрро чаҳор дараҷа аст.

**Аввал –** он ки ба забон бошад ва дил ғофил ва асари ин заиф бувад, валекин ҳам аз асар холӣ набошад. Чи забонеро, ки ба хидмат машғул бошад, фазл бувад бар забоне, ки ба беҳуда машғул гардад, ё муаттал бигузорад.

**Дуввум –** он ки дар дил бувад, валекин мутамаккин набувад ва қарор нагирифта бошад ва чунин бувад, ки дилро ба такаллуф бар он бояд дошт, то агар он ҷаҳд ва такаллуф набувад, дил ба табъи хеш шавад аз ғафлату ҳадиси нафс.

**Сеюм дараҷа** – он ки зикр қарор гирифта бошад дар дил ва муставлӣ шуда ва мутамаккин гашта, чунон ки ба такаллуф вайро ба кори дигар бояд кард: ва ин азим бувад.

**Чаҳорум дараҷа** – он бувад, ки муставлӣ бар дил мазкур буваду бас: ва он Ҳақ таъоло аст на зикр, ки фарқ бувад миёни он ки ҳамагии дил дӯст дорад ва миёни он ки зикр дӯст дорад, балки камол он аст, ки зикру огоҳӣ аз дил бишавад ва мазкур монаду бас, ки зикр тозӣ бувад ё порсӣ. Ва ин ҳар ду аз ҳадиси нафс холӣ набошад, балки айни ҳадис бувад. Ва асл он аст, ки дил аз ҳадиси порсӣ ва тозӣҳар чи ҳаст, холӣ шавад ва ҳама Вай гардад, ки ҳеч чизи дигарро бар вай гунҷ намонад. Ва ин натиҷаи муҳаббати муфрит бувад, ки онро ишқ гӯянд ва ошиқи гарм рӯҳамагӣ ба маъшуқ дорад ва бошад, ки аз машғулӣ, ки бо вай бошад, номи вай фаромӯш кунад. Ва чун чунин мустағрақ шавад ва худро аз ҳар чиро, ки ҳаст – ҷуз Ҳақ таъоло – фаромӯш кунад, ба аввали роҳи тасаввуф расад. Ва ин ҳолатро сӯфиён «фано» гӯянд ва «нестӣ» гӯянд, яъне ки ҳар чи ҳаст, аз зикри Вай нест гашт ва он ҳам нест гашт, ки худро низ фаромӯш кард. Ва чунон ки Худойро таъоло оламҳост, ки моро ҳеч аз он хабар нест ва он дар ҳаққи мо нест аст, ҳасти мо он аст, ки моро аз он огоҳӣ аст ва аз он хабар аст. Чун ин оламҳо, ки ҳасти халқ аст, касеро фаромӯш шуд, вай нест гашт. Ва чун худии худро фаромӯш кард, вай низ дар ҳаққи худ нест гашт. Ва чун бо вай ҳеч чиз намонд, магар Ҳақ таъоло, ҳасти вай Ҳақ бошаду бас. Ва чунон ки ту нигоҳ кунӣ ва осмону замин ва он чи дар вай аст, беш набинӣ, гӯӣ, олам беш аз ин нест ва ҳама ин аст, ин кас низ ҳеч чизро набинад, ҷуз Ҳақ таъоло ва гӯяд: ҳама Ӯст ва ҷуз Вай худ нест. Ва бад-ин ҷойгоҳҷудоӣ аз миёни вай ва Ҳақ бархезад ва ягонагӣҳосилояд. Ва ин аввали олами тавҳид ва ваҳдоният бошад, яъне ки хабари ҷудоӣ бархезад, ки вайро аз Худои таъоло дурӣ ва огоҳӣ набошад, ки ҷудоӣ касе донад, ки ду чизро бидонад: худро ва Худоро; ва ин кас дар ин ҳол аз худ бехабар аст ва ҷуз як намешиносад, ҷудоӣ чун донад? Ва чун бад-ин дараҷа расид, сурати малакут бар вай кашф шудан гирад ва арвоҳи малоикаву анбиё ба суратҳои некӯ варо намудан гирад ва он чи хости ҳазрати Илоҳият аст, пайдо омадан гирад. Ва аҳволи азим пайдо ояд, ки аз он иборат натавон кард. Ва чун ба худ ояд ва гоҳе корҳо падид ояд, асари он бо вай бимонад; ва шавқи он ҳолат бар вай ғолиб

шавад; ва дунё ва ҳар чи дар дунёст ва ҳар чи халқ дар онанд, дар дили вай нохуш ояд; ва ба тан дар миёни мардумон бошад ва ба дил ғоиб. Ва аҷаб медорад аз мардумон, ки ба корҳои дунё машғуланд ва ба назари раҳмат бад-эшон менигарад, ки медонад, ки аз чӣ кор маҳрум мондаанд. Ва мардумон бар вай механданд, ки чаро вай низ ба кори дунё машғул нест ва гумон мебаранд, ки магар вайро ҷунуне ва савдое падид хоҳад омаду бас. Агар касе ба дараҷаи фано ва нестӣ нарасад ва ин аҳвол ва мукошифот вайро пайдо наёяд, лекин зикр бар вай ғолиб ва муставлӣ гардад, ин низ кимиёи саодат бошад, ки чун зикр ғолиб шуд, оташи муҳаббат муставлӣ шуд, то чунон шавад, ки Ҳақ таъолоро аз ҳама дунё ва он чи дар вай аст дӯсттар дорад.

Ва асли саодат ин аст, ки чун марҷаъ ва масир ба Ҳақ хоҳад буд, ба марг камоли лаззати мушоҳидаи Вай бар қадри муҳаббат бувад. Ва он касро, ки маҳбуб дунё бошад, ранҷу дарде дар фироқи дунё дархури ишқи вай бувад дунёро, чунон ки дар унвони мусалмонӣ гуфтаем.

Пас агар касе зикри бисёр мекунад ва ӯро он аҳвол, ки сӯфиёнро бошад, пайдо наёяд, ки нафур (гурезону парешонҳол ва афсурда) гардад, ки саодат бар он мавқуф нест, ки чун дил ба нури зикр ороста гашт, камоли саодатро муҳайё шуд, ҳар чи дар ин ҷаҳон пайдо наёяд, пас аз марг пайдо ояд. Бояд ки ҳамеша мулозим бошад муроқибати дилро, то бо Ҳақ таъоло дорад ва ҳеч ғофил набошад, ки зикри бардавом калиди аҷоиби малакути ҳазрати Илоҳият аст; ва маънии ин ки расул алайҳиссалом гуфт: «Ҳар ки хоҳад дар равзаҳои биҳишт тамошо кунад, зикри Худой бисёр бояд кард» ин аст.

Ва аз ин ишорат, ки кардем, маълум шуд, ки лубоби ҳама ибодот зикр аст. Ва зикри ҳақиқӣ он бувад, ки ба вақти амру наҳй, ки дар пеш ояд, Худойро ёд кунад ва ба вақти маъсият даст бидорад ва ба вақт фармон ба ҷой орад: агар зикр вайро бад-ин надорад, нишони он бошад, ки ҳадиси нафс будааст ва ҳақиқате надоштааст.

## Фазилати таҳлилу тасбеҳ ва таҳмиду салавот ва истиғфор

Расул алайҳиссалом мегӯяд: «Ҳар некӯие, ки банда кунад, дар тарозу ниҳанд рӯзи қиёмат, магар калимаи «ло илоҳа иллаллоҳу»: агар варо дар тарозу ниҳанд, баробари ҳафт осмону ҳафт замин ва он чи дар вай аст, зиёдат ояд». Ва гуфт: «Гӯяндаи «ло илоҳа иллаллоҳу» агар содиқ бувад дар он ва бисёрии хоки замин гуноҳ дорад, аз вай даргузоранд». Ва гуфт:

«Ҳар ки «*ло илоҳа иллаллоҳу*» ба ихлос гуфт, дар биҳишт шавад». Ва гуфт: «Ҳар ки бигӯяд: «*ло илоҳа иллаллоҳу ваҳдаҳу ло шарика лаҳу; лаҳу-л-мулку* ва *лаҳу-л-ҳамду* ва Ҳува ъало кулли шайъин қадирун»[1]ҳар рӯз сад бор, баробари даҳ банда бошад, ки озод карда бувад, сад некӣ дар девони вай бинависанд ва сад бадӣ пок кунанд, ҳирзе бувад ин калима вайро аз шайтон то шабонгоҳ».

Ва дар «Саҳеҳ» аст, ки: «Ҳар ки ин калима бигӯяд, чунон бувад, ки чаҳор банда аз фарзандони Исмоил озод карда бувад аз бандагӣ». Расул мегӯяд алайҳиссалом, ки: «Ҳар ки дар рӯзе сад бор бигӯяд: «субҳоналлоҳи ва би ҳамдиҳи», ҳама гуноҳони вай афв кунанд, агарчи бисёрии кафи дарё бувад». Ва гуфт: «Ҳар ки паси ҳар намозе сиву се бор бигӯяд, ки «субҳоналлоҳи» ва сиву се бор «ал-ҳамду *лиллоҳи*» ва сиву се бор «Аллоҳу акбар» ва хатм кунад сад бор бад-ин калима: «*ло илоҳа иллаллоҳу* ваҳдаҳу *ло шарика лаҳу; лаҳу-л-мулку* ва *лаҳу-л-ҳамду* ва Ҳува ъало кулли шайъин қадирун», ҳама гуноҳони вай биёмурзанд ва агар бисёрии кафи дарё бувад».

Ривоят кунанд, ки: «Марде ба наздики расул алайҳиссалом омаду гуфт: «Дунё маро фурӯ гузошт, тангдасту дарвеш шудам ва дармондам, тадбири ман чист?» Гуфт: «Куҷоӣ ту аз салавоти малоика ва тасбеҳи халоиқ, ки рӯзӣ бад-он ёбанд?» Гуфт: «Он чист, ё расулуллоҳ?» Гуфт: «Субҳоналлоҳи-*л*-азим, субҳоналлоҳи ва би ҳамдиҳи ва астағфируллоҳа, ҳар рӯзе сад бор бигӯ – пеш аз намози бомдод ва пас аз субҳ – то дунё рӯй ба ту ниҳад: агар хоҳӣ ва агар не; ва Ҳақ таъоло аз ҳар калимае фариштае офаринад, ки тасбеҳ мекунанд, то қиёмат ва савоби он туро бошад». Ва расул гуфт алайҳиссалом, ки: «Боқийоти солеҳот ин калимот аст: Субҳоналлоҳи ва-*л*-ҳамду *лиллоҳи* ва *ло илоҳа иллаллоҳу* валлоҳу акбар». Ва расул гуфт алайҳиссалом: «Ман ин калимот бигӯям, дӯсттар дорам аз ҳар чи дар зери гардиши офтоб аст». Ва гуфт: «Дӯсттарин калимот назди Худои таъоло ин чаҳор калима аст». Ва гуфт: «Ду калима аст, ки он сабук аст бар забон ва гарон аст дар мизон ва маҳбуб аст назди Раҳмон: Субҳона-*л*-Лоҳи ва би ҳамдиҳи, субҳоналлоҳи-*л*ъазими ва би ҳамдиҳи».

Ва фуқаро расул алайҳиссаломро гуфтанд, «Тавонгарон савоби охират ҳама бурданд ҳар ибодате, ки мо мекунем, эшон низ мекунанд ва эшон садақа медиҳанд ва мо наметавонем». Гуфт: «Шуморо ба сабаби дарвешӣ, ҳар тасбеҳе ва таҳлиле ва такбире садақа аст ва ҳар амри маъруфе ва наҳйи

---

[1] Нест Худое ҷуз Парвардигори воҳид, ки шарик надорад, подшоҳӣ ва сипоси шоистаи Ӯст ва бар ҳар коре тавоност.

мункаре садақа аст ва агар яке аз шумо луқмае дар даҳони аҳли хеш ниҳад, садақа аст». Ва бидон, ки фазилати тасбеҳ ва таҳмид дар ҳаққи дарвешон, зиёдат бад-он аст, ки дили дарвеш ба зулмоти дунё торик набошад ва софитар бувад: як калима, ки вай бигӯяд, ҳамчун тухме бошад, ки дар замини пок афкананд, асари бисёр кунад ва самараи бисёр диҳад. Ва зикр дар диле, ки ба шаҳвати дунё оганда бувад, ҳамчун тухме бошад, ки дар шӯристон – асар камтар кунад.

## Салавот

Як рӯз расул алайҳиссалом берун омад ва асари шодӣ дар вай пайдо буд, гуфт: «Ҷабраил омад алайҳиссалом ва гуфт: Худои таъоло мегӯяд: басанда накунӣ бад-ин ки ҳар ки аз уммати ту бар ту салавот диҳад, Ман даҳ бор бар вай салавот диҳам ва чун бар ту салом кунанд, даҳ бор бар вай салом кунам?» Ва расул гуфт алайҳиссалом: «Ҳар ки бар ман салавот медиҳад, малоика ҷумла бар вай салавот медиҳанд, гӯ: хоҳ бисёр деҳ, хоҳ андак». Ва гуфт: «Авлотар ба ман он кас бувад, ки салавот бештар диҳад бар ман». Ва гуфт: «Ҳар ки бар ман салавот диҳад, даҳ некӯӣ варо бинависанд ва даҳ зиштӣ аз вай бисутуранд». Ва гуфт: «Ҳар ки дар чизе, ки менависад, салавот бар ман нависад, малоика вайро истиғфор мекунанд, то номи ман дар он китоб навишта мондааст».

## Истиғфор

Ибни Масъуд мегӯяд разийаллоҳу анҳу, ки: «Дар Қуръон ду оят аст, ки ҳеч кас гуноҳе накунад ва ин ду оят бархонад ва истиғфор кунад, илло гуноҳи вай биёмурзанд:

«Ва-л-лазина изо фаъалу фоҳишатан ав заламу анфусаҳум, закаруллоҳа фа-стағфиру ли зунубиҳим»[1] ал-ойату: «Ва ман йаъмал сӯан ав йазлим нафсаҳу, сумма йастағфириллоҳа, йаҷидуллоҳа ғафуран раҳимо»[2].

Ва Худои таъоло расулро мегӯяд алайҳиссалом: «Фа саббиҳ би ҳамди Раббика ва-стағфирҳу, иннаҳу кона таввобан»[3]. Ва бад-ин сабаб расул алайҳиссалом бисёр гуфтӣ: «Субҳонакаллоҳума ва биҳамдика. Аллоҳума-

---

[1] Ва касоне, ки чун кори зишт кунанд ё ба нафси худ ситам раво доранд, ба ёди Худо афтанд, Худованд гуноҳонашон биёмурзад...

[2] Ва ҳар кас кори бад кунад ё бар худ ситам раво дорад ва пас аз он аз Худо талаби мағфират кунад, Худовандро омурзанда ва бахшанда хоҳад ёфт.

[3] Тасбеҳ ва ситоиш кун Парвардигоратро ва аз Ӯ омурзиш бихоҳ, ки тавбаро мепазирад.

ғфир лӣ; иннака Анта-т-тавобу-р-раҳим»[1]. Ва расул гуфт алайҳиссалом: «Ҳар ки истиғфор бисёр гӯяд, дар ҳар андӯҳ, ки бошад, фараҳ ёбад ва дар ҳар тангӣ, ки бошад, халос ёбад ва рӯзии вай аз он ҷо, ки наандешад, ба вай расад». Ва гуфт: «Ман рӯзе ҳафтод бор истиғфор ва тавба мекунам». Ва чун вай чунин бошад, дигаронро маълум бошад, ки ҳеч вақт аз ин холӣ набояд буд! Ва гуфт: «Ҳар ки дар он вақт ки бихусбад, се бор бигӯяд: «Астағфируллоҳа-л-ъазима-л-лази ло илоҳа илло ҳува-л-ҳайю-л-қайюму»[2], ҳама гуноҳони вай биёмурзанд, агар ба бисёрии кафи дарё бувад ва реги биёбон ва барги дарахтон ва рӯзҳои дунё». Ва гуфт: «Ҳеч банда гуноҳе накунад, ки таҳорате бикунад некӯ ва ду ракъат намоз кунад ва истиғфор кунад, илло он гуноҳи вай биёмурзанд».

## Одоби дуо

Бидон, ки дуо кардан ба тазаррӯъ ва зорӣ аз ҷумлаи қурубот (наздиккунанда ба Худованд) аст. Ва расул мегӯяд алайҳиссалом, ки: «Дуо муххи ибодат аст». Ва ин барои он аст, ки мақсуд аз ибодати убудият аст. Ва убудият бад-он бувад, ки шикастагии худ ва азамати Ҳақ таъоло ҳар ду ба ҳам бинад ва донад. Ва дар дуо ин ҳар ду пайдо ояд; ва ҳарчанд батазаррӯътар бошад, авлотар. Ва бояд ки ҳашт одоб нигоҳ дорад.

**Аввал –** он ки ҷаҳд кунад, то дар вақти шариф афтад, чун: арафаву рамазон ва одинаву вақти саҳаргоҳ ва дар миёни шаб.

**Дуввум –** он ки аҳволи шариф нигоҳ дорад, чун: вақти масоф кашидани (ба ҷанг рафтан) ғозиён ва боз омадан; ва вақти намози фариза, ки дар хабар аст, ки дарҳои осмон дар ин вақт бикушоянд; ва ҳамчунин дар миёни бонги намоз ва иқомат; ва вақте ки рӯза дорад; ва вақте ки дил рақиқтар бошад, ки риққати дил далели кушодани дари раҳмат бувад.

**Саввум –** он ки ҳар ду даст бардорад, ба охир ба рӯй фурӯ орад, ки дар хабар аст, ки: «Худои таъоло каримтар аз он аст, ки дасте, ки ба вай бардоштанд, тиҳӣ бозгардонад». Ва расул ъалайҳи-с-салавоту ва-с-салом гуфт: «Ҳар ки дуо кунад, аз се чиз холӣ намонад: ё гуноҳе биёмурзад, ё дарҳол хайре ба вай расонад, ё дар мустақбал хайре ба вай расад».

**Чаҳорум** – он ки дуо бо тараддуд накунад, балки дил дар он дорад, ки лобуд аҷобат ояд, ки расул алайҳиссалом мегӯяд: «Удъуллоҳа ва антум муқинуна би-л-иҷобати»[3].

---

[1] Пок ҳастӣ Ту, эй Худо ва Туро меситоем. Худоё, маро биёмурз, Ту пазирандаи тавба ва бахшандаӣ.
[2] Талаби омурзиш мекунам аз Худои бузурге, ки Парвардигоре ҷуз Ӯ нест ва бузургу поянда аст.
[3] Худоро бихонед дар ҳоле, ки пазируфта шудани онро бовар дошта бошед.

**Панҷум** – он ки дуо ба зорӣ ва хушӯъи дил кунад, ки дар хабар аст, ки: «Аз дили ғофил ҳеч дуо нашунаванд».

**Шашум** – илҳоҳ кунад дар дуо ва такрор мекунад ва меовезвд ва нагӯяд: «Анд (чанд) бор дуо кардам ва иҷобат набуд», ки вақти иҷобат ва маслиҳати он Эзади таъоло беҳтар донад. Ва чун иҷобат ёбад, суннат он аст, ки бигӯяд: «Ал-ҳамду *лиллоҳи-л-лазӣ* биниъматиҳи, татамму-с-солиҳот»[1] ва чун иҷобат дертар бувад, гӯяд: «Ал-ҳамду *лиллоҳи* ъала кулли ҳолин»[2].

**Ҳафтум** – он ки нахуст тасбеҳ кунад ва салавот диҳад. Ва расул алайҳиссалом пеш аз дуо бигуфтӣ: «Субҳона Раббийа-*л*-ъалиййи-*л*-аъло-*л*-ваҳҳоб»[3]. Ва гуфтааст: «Ҳар ки дуо хоҳад кард, нахуст бояд ки бар ман салавот диҳад, ки ин дуоро иҷобат бувад ночор; ва Худои таъоло каримтар аз он аст, ки аз ду дуо яке иҷобат кунад ва яке манъ кунад».

**Ҳаштум** – он ки тавба кунад ва аз мазолим берун ояд ва дил ба куллият ба Ҳақ таъоло барад, ки бештари дуо, ки рад афтад, аз ғафлати дилҳо бувад ва зулмати маъсиятҳо.

Ва Каъбулахбор мегӯяд: «Қаҳтӣ буд дар замини банӣ Исроил, Мӯсо алайҳиссалом бо ҷумлаи уммат ба истисқо[4] шуданд се бор; ва иҷобат наяфтод. Пас ваҳй омад ба Мӯсо алайҳиссалом, ки: «Дар миёни шумо наммоме аст ва то вай тавба накунад, иҷобат накунам». Гуфт: «Бор Худоё, он кист, то ӯро аз миён берун кунем». Гуфт: «Ман аз наммомӣ манъ мекунам, наммомӣ чун кунам?!» Мӯсо гуфт: «Тавба кунед аз суханчинӣ». Ҳама тавба карданд ва борон омадан гирифт». Ва Молик ибни Динор гӯяд: «Дар банӣ Исроил қаҳтӣ буд, ду бор ба истисқо шуданд, иҷобат наяфтод. Пас ваҳй омад ба пайғамбари эшон, ки: эшонро бигӯй, ки берун омадаанд ва дуо мекунанд бо колбадҳои палид ва шикамҳои пури ҳаром ва дастҳои ба хуни ноҳақ олуда: бад-ин берун омадан хашми Ман зиёдат шуд ва аз Ман дур гаштед».

## Даавоти пароканда

Бидон, ки дуоҳои маъсур бисёр аст, ки расул алайҳиссалом гуфта ва фармудааст ва суннат аст хондани он бомдоду шабонгоҳ ва пас аз намозҳо ва дар авқоти мухталиф. Ва бисёре аз он ҷамъ кардаем дар ки-

---

[1] Сипос Худойро, ки ба сабаби неъмати Ӯ корҳои нек тамом мешавад.
[2] Сипос Худойро дар ҳар ҳол.
[3] Муназзаҳ аст Парвардигори бузурги баландмартаба бисёр бахшандаи ман.
[4] Талаби об: намози талаби борон.

тоби «Эҳё» ва дуое чанд некӯтар дар китоби «Бидоят-ул-ҳидоя» овардаем; агар касе хоҳад, аз он ҷо ёд гирад, ки набиштани он дар ин китоб дароз шавад ва тафсири он маъруф бошад ва ҳар касе аз он чизе ёд гирифта бошад.

Ва мо дуое чанд, ки дар миёни ҳаводис, ки афтад ва корҳое, ки карда ояд, суннат аст ва он камтар ёд доранд – биёрем, то ёд гиранд ва маънии он бишиносанд ва ҳар яке ба вақти хеш мегӯянд, ки дар ҳеч вақт набояд, ки банда аз Ҳақ таъоло ғофил бошад ва аз тазаррӯъ ва дуо холӣ бувад.

Чун аз хона берун ояд, бигӯяд: «Бисмиллоҳи, Раббӣ аъузу бика ан азиллу ав узалла ав азлима ав узлама ав аҷҳала ав йуҷҳала ъалаййа. Бисмиллоҳир-Раҳмонир-Раҳим. *Ло* ҳавла ва *ло* қуввата илло биллоҳи, ат-тиклону ъалаллоҳи»[1]. Чун дар масҷид шавад, бигӯяд: «Аллоҳумма салли ъало Муҳаммадин ва олиҳи ва саллам. Аллоҳумма-ғфир *лӣ* зунубӣ ва-фтаҳ *лӣ* абвоба раҳматика»[2]. Ва пои рост пеш дорад. Ва чун дар маҷлисе нишинад, ки суханҳои пароканда равад, каффорати он он бувад, ки бигӯяд: «Субҳонакаллоҳумма ва би ҳамдика. Ашҳаду ан *ло* илоҳа илло Анта, астағфирука ва атубу илайка ъамилту суан ва заламту нафсӣ, фа-ғфир *лӣ*; иннаҳу *ло* йағфиру-з-зунуба илло Анта»[3]. Чун дар бозор шавад, бигӯяд:

«*Ло* илоҳа иллаллоҳу ваҳдаҳу *ло* шарика *лаҳу*, *лаҳу*-*л*-мулку ва *лаҳу*-*л*-ҳамду, йуҳйӣ ва йумиту ва Ҳува ҳаййун *ло* йамуту, би йади-*л*-хайру ва Ҳува ъала кулли шайъин қадирун»[4]. Ва чун ҷомаи нав дарпӯшад, гӯяд: «Аллоҳумма касавтанӣҳоза-с-савба, фа *лака*-*л*-ҳамду. Асъалака мин хайриҳи ва хайри мо сuниъа *лаҳу* ва аъузу бика мин шарриҳи ва шарри мо суниъа *лаҳу*»[5]. Ва чун моҳи нав бинад, бигӯяд: «Аллоҳумма аҳиллаҳу ъалайно би-*л*-амни ва-*л*-имони ва-с-саломати ва-*л*-исломи. Раббӣ ва Раббукаллоҳу»[6]. Ва чун бод ҷаҳад, бигӯяд: «Аллоҳумма иннӣ асъалука хайра ҳозиҳи-р-риҳа ва хайра мо фиҳо ва хайра мо урсилат биҳи; ва

[1] Ба номи Худо, Парвардигоро паноҳ мебарам ба Ту аз гумроҳӣ ва гумроҳ кардан ва аз ситам кардану ситам дидан ва аз нодониву мансуб шудан ба нодонӣ. Ба номи Худованди бахшояндаи меҳрубон. Товоноӣ ва нерӯе нест ҷуз ба Худо, таваккал кардам бар Худо.

[2] Худоё, дуруду салом фирист бар Муҳаммад ва олаш; Худоё гуноҳонам биёмурз ва дарҳои бахшоишатро ба рӯям бикушо.

[3] Худоё, Ту покӣ ва Туро сипосгузорам – гувоҳӣ медиҳам, ки Худое ҷуз Ту нест; аз Ту омурзиш мехоҳам ва ба Ту бозмегардам. Бад кардам ва ба нафси худ ситам раво доштам, аз ман даргузар, чи бахшояндае ҷуз Ту нест.

[4] Нест Худое, ҷуз Худои воҳиде, ки шарик надорад, салтанату ситоиш Ӯрост, зинда мекунад ва мемиронад ва Ӯ зиндаест, ки намемирад, некӯӣ ба дасти Ӯст ва бар ҳар коре тавоност.

[5] Худоё, ин ҷомаро ба ман пӯшондӣ, пас сипосат мегузорам. Аз Ту некии онро мехоҳам ва мехоҳам дар кори некӯе ба кор равад; аз шарри он ба Ту паноҳ мебарам ва аз ин, ки ба кори баде ба кор равад, боз ба Ту паноҳ мебарам

[6] Худоё, ин моҳро бо осоишу имон ва саломату ислом бар мо ворид кун, Парвардигори ману ту Худост.

наъузу бика мин шарриҳо ва шарри мо фиҳо ва шарри мо урсилат биҳи»[1]. Ва чун хабари марги касе шунавад гӯяд: «Субҳоналлоҳи-л-лазӣ ло йамуту; инно лиллоҳи ва инно илайҳи роҷиъун»[2]. Ва чун садақа диҳад, гӯяд: «Раббано тақаббал минно, иннака Анта-с-самиъул-ъалиму»[3]. Ва чун зиёне афтад, бигӯяд: «Ъасо Раббуно ан йубдилано хайран минҳо; инно ило Раббано роғибун»[4]. Чун ибтидои коре хоҳад кардан, бигӯяд: «Раббано отино мин ладунка раҳматан ва ҳаййиъ лано мин амрино рашадан»[5]. Ва чун дар осмон нигарад, гӯяд: «Раббано мо халақта ҳозо ботилан, субҳонака фа қино азоба-н-нори. Таборака-л-лазӣҷаъала фи-с-самои буруҷан ва ҷаъала фиҳо сироҷан ва қамаран муниран»[6]. Ва чун овози раъд шунавад, гӯяд: «Субҳона ман йусаббиҳу-р-раъду би ҳамдиҳи ва-л–малоикату мин хифатиҳи»[7]. Ва ба вақти соиқа гӯяд: «Аллоҳумма ло тақтулно би ғазабика ва ло тухликно би ъазобика ва ъофино қабла золика»[8]. Ва ба вақти борон гӯяд: «Аллоҳумма-ҷъалҳу сақйан ҳаниан ва сабban нафиъан ва-ҷъалҳу сабаба раҳматин ва ло таҷъалҳу сабаба ъазобин[9]. Дар вақти хашм гӯяд: «Аллоҳумма-ғфир лӣ занбӣ ва азҳиб ғайза қалбӣ ва аҷирнӣ мина-ш-шайтони-р-раҷими»[10]. Дар вақти тарсу бим гӯяд: «Аллоҳумма инно наҷъалука фӣ нуҳуриҳим ва наъузу бика мин шуруриҳим»[11]. Чун ҷое дард кунад, даст бар вай ниҳад, се бор бигӯяд: «Бисмиллоҳ» ва ҳафт бор бигӯяд: «Аъузу биллоҳи ва қудратиҳи мин шарри мо аҷиду уҳозиру»[12]. Ва чун андӯҳе расад, бигӯяд: «Ло илоҳа иллаллоҳу-л-ъалийу-л-ҳаким. Ло илоҳа иллаллоҳу, Раббу-л-ъарши-л-ъазим. Ло илоҳа иллаллоҳу Раббу-с-самовоти ва-л-арзи ва Раббу-л-ъарши-л-карим»[13]. Чун ба коре дармонад, бигӯяд: «Аллоҳума, иннӣ ъаб-

---

[1] Худоё, хубиҳои ин бод ва хубиҳои он чи дар ӯст ва хубиҳои он чиро бо он фиристодаӣ, аз Ту мехоҳам ва аз шарри он ва шарри он чи дар вай аст ва шарри он чи бо вай фиристодаӣ, ба Ту паноҳ мебарам.

[2] Пок аст он зиндае, ки ҳаргиз намирад. Мо барои Худоем ва бад-Ӯ боз хоҳем гашт.

[3] Худоё, аз мо дарпазир ба дурустӣ ки Ту шунаво ва доно ҳастӣ.

[4] Шояд Парвардигори мо онро ба беҳтаре бадал фармояд, мо ба Парвардигори худ гароидаем.

[5] Парвардигоро, аз ҷониби Худ бар мо раҳмат фирист ва аз кори мо василаи роҳнамоӣ барои мо фароҳам фармо.

[6] Парвардигори мо, инро ба беҳуда наёфаридӣ, Ту покӣ, пас моро аз ранҷи оташ нигоҳ дор, муборак аст Он, ки дар осмон бурҷҳо ниҳод ва дар он чароғу моҳи равшанибахше қарор дод.

[7] Пок аст Он, ки раъд ба ситоиши Ӯ тасбеҳ мекунад ва фariштагон аз тарси Ӯ.

[8] Худоё, моро ба хашмат макуш ва бо азобат нобуд масоз ва беш аз ин аз мо дар гузар.

[9] Худоё, онро сабаби серобии гуворо ва фурӯ рехтани судманде фармо ва онро василаи раҳмат соз, на асбоби ранҷу азоб.

[10] Худоё, гуноҳамро бибахш ва хашми дилам фурӯ нишон ва маро аз шайтони рондашуда дар паноҳ гир.

[11] Худоё, Туро бар гулӯгоҳҳои эшон қарор медиҳем ва аз озорҳои эшон ба Ту паноҳ мебарем.

[12] Паноҳ мебарам ба Худо ва тавоноияш аз шарри он чи меёбам ва он чи аз он бимнокам.

[13] Нест Худое, ҷуз Худованди баландмартабаи доно, нест Худое, ҷуз Худованди соҳиби Арши бузург.

дука ва-бну ъабдика ва-бну аматика, носийатӣ би йадика, мозин фӣҳукмика, ъадлун фӣқазоика, асъалука би кулли-смин, саммайта биҳи нафсака ав анзалтаҳу фӣ китобика, ав аътайтаҳу аҳадан мин халқика, ави-стаъсарта биҳи фӣ ъилми-*л*-ғайби ъиндака: ан таҷъала-*л*-Қуръона рабиъа қалбӣ ва нура садрӣ ва ҷалоа ғаммӣ ва зиҳоба ҳузнӣ ва ҳаммӣ»[1]. Ва чун дар оина нигарад, бигӯяд: «Ал-ҳамду *лиллоҳи*-*л*-лазӣ халақанӣ фа аҳсана халқӣ ва савваранӣ фа аҳсана суратӣ»[2]. Ва чун бандае харад, мӯи пешонии вай бигирад ва бигӯяд: «Аллоҳумма иннӣ асъалука хайраҳу ва хайра мо ҷибиллин ъалайҳи ва аъузу бика мин шарриҳи ва шарри мо ҷибиллин ъалайҳи»[3]. Ва чун бихусбад, бигӯяд: «Раббӣ! Бисмика вазаъту ҷанбӣ ва бисмика арфаъуҳу; ҳозиҳи нафсӣ, Анта татаваффоҳо, *лака* мамотуҳо ва маҳйоҳо, ин амсактаҳо, фа-ғфир *лаҳо* ва ин арсалтаҳо фа-ҳфазҳо бимо таҳфазу биҳи ъибодака-с-солиҳина»[4]. Ва чун бедор шавад, бигӯяд: «Ал-ҳамду *лиллоҳи*-*л*-*лазӣ* аҳйоно баъда мо амотано ва илайҳи-н-нушуру; асбаҳно ва асбаҳа-*л*-мулку ва-*л*-ъазамату ва-с-султону *лиллоҳи* ва-*л*-ъиззату ва-*л*-қудрату *лиллоҳи*, асбаҳно ъало фитрати-*л*-исломи ва калимати-*л*-ихлоси ва ъала дини набиййино Муҳаммадин ъалайҳи-с-салому ва ъала миллати абино Иброҳима ҳанифан ва мо кона мина-*л*-мушрикина»[5].

## АСЛИ ДАҲУМ

### Тартиби вирдҳост

Аз он чи дар унвони мусалмонӣ гуфтем, маълум шуд, ки одамиро бад-

---

Нест Худое, ҷуз Худованди бахшанда-Парвардигори осмонҳо ва замину Арш.

[1] Худоё, ман банда ва писари банда ва писари канизаки Туам, ихтиёри ман ба дасти Туст. Фармони Ту дар ман гузарон аст, қазои Ту дар ман айни дод аст, ба ҳаққи ҳар исме, ки Худро бад-он номидӣ ё дар Китобат фурӯ фиристодӣ, ё ба яке аз бандагонат бахшидӣ, ё дар илми ғайб Худат онро махсус гардондӣ, аз Ту мехоҳам, ки Қуръонро баҳори дил ва равшании сина ва василаи рафтани ғусса ва андӯҳу парешонии ман фармоӣ.

[2] Ситоиш Худойро, ки чун маро офарида, ба некӯтар сурат офарид ва чун бар ман сурат баст, беҳтарин сурат баст.

[3] Худоё, аз Ту хайри ӯ ва хайри сиришти ӯро мехоҳам ва аз бади ӯ ва бадиҳои сиришти ӯ ба Ту паноҳ мебарам.

[4] Парвардигоро! Ба номи Ту паҳлӯ ниҳодам ва ба номи Ту бар хоҳам овард, ин ҷони ман аст ва Ту тамомкунанда ва гирандаи он ҳастӣ, маргу зиндагонии он Туростъ: агар гирифтӣ, онро биёмурз ва агар раҳо сохтӣ, бад-он сон, ки бандагони некӯкоратро нигоҳ дорӣ, онро низ нигоҳ дор.

[5] Сипос Худойро, ки пас аз он, ки моро миронд, дубора зинда сохт ва бозгашт ба сӯи Ӯст; субҳ кардем мо дар ҳоле, ки мамлакат ва бузургиву тасаллут Худойрост ва иззату тавоноӣ Худойрост, субҳ кардем бар кеши ислом ва калимаи ихлос ва бар дини паёмбарамон Муҳаммад алайҳиссалом ва миллати падарамон Иброҳим, ки муслими собитқадам буд ва аз мушрикин набуд.

ин олами ғариб, ки олами хоку об аст, ба тиҷорат фиристодаанд, агар на ҳақиқати рӯҳи улвӣ аст ва аз он ҷо омадааст ва боз он ҷо хоҳад шуд. Сармояи вай дар ин тиҷорат умри вай аст. Ва ин сармояе аст, ки бардавом бар нуқсон аст, агар фоидаву суд ҳар нафасе аз вай наситонад, сармоя ба зиён ояд ва ҳалок шавад. Ва барои ин гуфт Ҳақ таъоло: «Ва-л-ъасри инна-л-инсона ла фӣ хусрин, илло-л-лазина омону»... Ал-ойату[1]. Ва мисоли вай чун он мардест, ки сармояи вай ях бувад, дар миёни тобистон мефурӯхт ва мунодо мекард ва мегуфт: «Эй мусалмонон, раҳмат кунед бар касе, ки сармояи вай мегудозад (об мешавад)», ҳамчунин сармояи умри одамӣ бардавом мегудозад, ки ҷумлаи вай анфосе маъдуд аст дар илми Худои таъоло. Пас касоне, ки хатари ин кор бидиданд, анфоси худро муроқиб буданд, ки донистанд, ки ҳар як нафас гавҳаре аст, ки ба вай саодати абад сайд тавон кард, бар вай мушфиқтар аз он буданд, ки касе бар сармояи зару сим бошад. Ва ин шафқат бад-он бувад, ки авқоти шабу рӯзро тавзеъ (тақсим) карданд бар хайрот ва ҳар чизеро вақте таъйин карданд ва вирдҳои мухталиф бениҳоданд.

Аммо асли вирд аз он ниҳоданд, то ҳеч вақти эшон зоеъ нашавад, ки донистанд, ки ба саодати охират касе расад, ки аз ин олам бишавад ва унсу муҳаббати Ҳақ таъоло бар вай ғолиб бувад. Ва унс ҷуз ба давоми зикр набувад ва муҳаббат ҷуз ба маърифат набувад. Ва маърифат ҷуз ба тафаккур ҳосил нашавад. Пас мудовимати зикру фикр тухми саодат аст ва тарки дунёву тарки шаҳавоту маосӣ барои он мебояд, то фароғати зикру фикр ёбад. Ва давоми зикрро ду тариқ аст. Яке он ки «Аллоҳ, Аллоҳ» бардавом мегӯяд – ба дил, на ба забон, балки ба дил низ нагӯяд, ки гуфтани дил ҳам ҳадиси нафс бувад, балки ҳамеша дар мушоҳида бувад, чунон ки ҳеч ғофил набошад. Валекин ин сахт мутааззир ва душхор бувад ва ҳар касе тоқати ин надорад, ки дили хеш яксифат ва якҳолат дорад, ки аз ин бештари халқро малол гирад. Пас, бад-ин сабаб авроди мухталиф ниҳодаанд, баъзе ба колбад: чун намоз; ва баъзе ба забон: чун Қуръон хондан ва тасбеҳ; ва баъзе ба дил: чун тафаккур; то малол ҳосил наёяд, чи дар ҳар вақте шуғле дигар бошад. Ва дар интиқол аз ҳолате ба ҳолати дигар сукунате бувад ва дигар низ бо авқоте, ки ба зарурат ба ҳоҷоти дунё сарф бояд кард, мутамайииз шавад. Ва асл он аст, ки агар ҳама авқот ба кори охират сарф накунад, боре бештари авқот сарф кунад, то каффаи ҳасанот роҷеҳ шавад, ки агар як нимаи авқот ба дунё ва таматтӯъ дар мубоҳот сарф кунад ва як нима дар кори дин, бим бувад, ки он дигар каффа роҷеҳ шавад, ки табъ ёр бошад дар ҳар чи муқтазои

[1] Қасам ба аср, ки инсон дар зиёнкорӣ аст, ҷуз ононе, ки имон оварданд...

табъ аст. Ва сарфи дил ба кори дин бар хилофи табъ аст. Ва ихлос дар он душвор аст ва беихлос ҳарчи равад, бефоида бувад. Ва бисёр аъмол бояд ки то яке баихлос аз миён берун ояд. Пас бештари авқот бояд ки бар кори дин бошад ва кори дунё табаъ бояд, ки бувад. Ва барои ин гуфт Ҳақ таъоло расулро алайҳиссалом «Ва мин онои-л-лайли фа саббиҳ ва атрофа-н-наҳори лаъаллака тарзо»[1]. Ва гуфт: «Ва-зкири-сма Раббика букратан ва асилан. Ва мина-л-лайли фа-сҷуд лаҳу ва саббиҳҳу лайлан тавилан»[2]. Ва гуфт: «Кону қалилан мина-л-лайли мо яҳҷаъуна»[3]. Ва дар ҳама ишорат бад-он аст, ки бештари авқот мебояд, ки ба Ҳақ таъоло машғул бувад. Пас, ин ҷуз ба қисмати (тақсим кардани) авқоти рӯзу шаб рост наёяд. Пас, баёни ин лобуд аст.

### Пайдо кардани вирдҳои рӯз

Бидон, ки дар рӯзе панҷ вирд аст:

**Вирди аввал** – Аз субҳ аст то баромадани офтоб. Ва ин вақте шариф аст, ки Ҳақ таъоло бад-ин савганд ёд кардааст, ки: «Ва-с-субҳи изо танаффаса»[4]. Ва гуфт: «Қул аъузу би Рабби-л-фалақи»[5]. Ва гуфт: «Фолиқу-л-исбоҳи»[6]. Ҳама дар ин омадааст. Бояд ки дар ин вақт ҳама анфоси худро муроқиб бувад: чун аз хоб бедор шавад, бояд ки бигӯяд: «Ал-ҳамду лиллоҳи-л-лазӣ аҳёно баъда мо амотано ва илайҳи-н-нушуру»; ва ҷома дарпӯшад ва ба зикру дуо машғул бувад; ва дар пӯшидани ҷома нияти сатри аврат ва имтисоли фармон кунад ва аз қасди риёву руунат ҳазар кунад. Пас ба таҳоратҷой шавад ва пои чап пеш ниҳад. Пас вузӯ кунад ва сивок – чунон ки гуфтаем – бо ҷумла азкору даавоти вай ба ҷой орад. Пас суннати субҳ дар хона бикунад, он гоҳ ба масҷид равад. Ва расул алайҳиссалом чунин кардӣ. Ва дуое, ки Ибни Аббос разийаллоҳу анҳу ривоят кардааст, пас аз суннат, чунон ки дар китоби «Бидоят-ул-ҳидоя» ва «Эҳё» овардем, ёд гирад ва бигӯяд. Пас ба масҷид равад оҳиста ва пои рост дарниҳад ва дуои духули масҷид бигӯяд ва қасди саффи аввал кунад ва суннати субҳ бигузорад ва агар дар хона гузордааст таҳияти масҷид кунад ва мунтазири ҷамоат нишинад ва ба тасбеҳу истиғфор машғул

---

[1] Ва аз соатҳои шаб пас тасбеҳ кун ва дар каронаҳои рӯз ҳамчунин, шояд хушнуд карда шавӣ.

[2] Ва ёд кун номи Парвардигоратро дар бомдоду шом; ва ҳангоми шаб Ӯро саҷда кун ва тасбеҳи Ӯ кун дар шаби дароз.

[3] Буданд (касоне аз мӯъминон), ки каме аз шабро ба хоб мерафтанд.

[4] Савганд ба субҳ вақте, ки бидамад.

[5] Бигӯ: паноҳ мебарам ба Парвардигори шикофтани субҳ (сапеда).

[6] Шикофандаи субҳҳо.

шавад; ва чун фариза бигузорад, бинишинад, то офтоб барояд, ки расул алайҳиссалом мегӯяд: «Нишастан дар масҷид то офтоб барояд, дӯсттар дорам аз он, ки чаҳор банда озод кунам». Ва то офтоб барояд, бояд ки ба чаҳор навъи зикр машғул бошад: дуову тасбеҳ ва Қуръон хондану тафаккур. Чун саломи намоз бидиҳад, ибтидо ба дуо кунад ва гӯяд: «Аллоҳумма салли ъало Муҳаммадин ва оли Муҳаммадин. Аллоҳумма Анта-с-салому ва минка-с-салому ва илайка яъуду-с-салому, ҷино Раббано би-с-саломи ва адхилно дора-с-саломи, табоаракта Раббано йо зо-л-ҷалолӣ ва-л-икроми». Он гоҳ дуоҳои маъсур дар ин вақт хондан гирад ва аз китоб даавот ёд гирад.

Чун аз дуо фориғ шавад, ба тасбеҳ ва таҳлил машғул шавад. Ва ҳар як сад бор ё ҳафтод бор ё даҳ бор бигӯяд. Ва чун даҳ зикр, ҳар якеро даҳ бор бигӯяд, ҷумла сад бор бошад ва камтар аз ин набояд. Ва ин даҳ зикр, ки дар фазли вай ахбори бисёр омадааст ва нақл накардем, то дароз нашавад, **яке** «Ло илоҳа иллаллоҳу ваҳдаҳу ло шарика лаҳу, лаҳу-л-мулку ва лаҳу-л-ҳамд йуҳйӣ ва йумиту ва Ҳува ҳаййун ло йамуту би йадиҳи-л-хайру ва Ҳува ъала кулли шайъин қадирун», **дуввум:** «Ло илоҳа иллаллоҳу-л-малику-л-ҳаққу-л-мубину»[1], **саввум:** «Субҳоналлоҳи ва-л-ҳамду лиллоҳи ва ло илоҳа иллаллоҳу валлоҳу акбару, ло ҳавла ва ло қуввата илло би-л-Лоҳи-л-ъалиййи-л-ъазим»; **чаҳорум:** «Субҳоналлоҳи ва би ҳамдиҳи, субҳоналлоҳи-л-ъазими ва би ҳамдиҳи, астағфируллоҳа»; **панҷум**: «Суббуҳун қуддусун, Раббу-л-малоикати ва-р-рӯҳи...»; **шашум:** «Астағфируллоҳа-л-лазӣ ло илоҳа илло Ҳува-л-ҳаййу-л-қаййуму; ва асъалуҳу-т-тавбата»; **ҳафтум:** «Йо ҳаййу йо қаййуму би раҳматика астағису ло такилнӣило нафсӣ тарфата ъайнин ва аслиҳ лӣ шаънӣ куллаҳу»[2]; **ҳаштум:** «Аллоҳумма ло монеъа лимо аътайта ва ло муътийа лимо манаъта ва ло йанфаъу зо-л-ҷадда минка-л-ҷадду»[3]; **нӯҳум**: «Аллоҳумма салли ъало Муҳаммадин ва ъало оли Муҳаммадин»; **даҳум:** «Бисмиллоҳи-л-лазӣ ло йазурру маъа-смиҳи шайъун фӣ-л-арзи ва ло фӣ-с-самои ва Ҳува-с-самиъу-л-ъалиму»[4]. Ин даҳ калима, ҳар як даҳ бор ё чандон ки тавонад, бигӯяд, ки ҳар якеро фазле дигар аст ва дар ҳар яке лаззате ва унсе дигар аст.

---

[1] Нест парвардигоре, ҷуз Худои подшоҳ барҳаққи ошкоркунанда.

[2] Эй Зинда ва эй ҳамеша поянда, ба раҳмати Ту паноҳ мебарам, ба андозаи як чашм ба ҳам задан, маро ба худам вомагузор ва тамоми ҳоли маро нек гардон.

[3] Худоё, барои бахшиши Ту боздорандае нест ва чун Ту бозгирӣ, бахшандае нест ва касеро, ки Ту хушбахт гардондаӣ, кӯшиш суде надиҳад.

[4] Ба номи Худованде, ки бо номи Ӯ ҳеч чиз дар замин ва дар осмон зиён намекунанд. Ва Ӯ шунаво ва доност.

Ва пас аз ин ба Қуръон хондан машғул шавад ва агар аз бар ёд надорад: қавореъи[1]Қуръон бархонад, чун «Ояту-л-курсӣ» ва «Омана-р-расулу» ва «Шаҳидаллоҳу» ва «Қулиллоҳумма молика-л-мулки» ва аввали «сурату-л-Ҳадид» ва охир «ал-Ҳашр» ва агар чизе ҷомеъ хоҳад, мусаббаъоти ъашр хонад, ки Қуръон ва зикру дуост, ки Хизр алайҳиссалом Иброҳими Таймиро биёмӯхтааст дар мукошифоте, ки ӯро будааст: онро мехонд, ки дар вай фазли бисёр аст ва он даҳ чиз аст ҳар якеро ҳафт бор: «Ал-ҳамду лиллоҳи» ва «Муъаввизатайн» ва «Ихлос» ва «Қул ё аййуҳа-л-кофируна» ва «Ояту-л-курсӣ» – ин шаш аз Қуръон аст; ва чаҳор зикр аст: «Субҳоналлоҳи ва-л-ҳамду лиллоҳи ло илоҳа иллаллоҳу валлоҳу акбар»; ва дигар: «Аллоҳумма салли ъало Муҳаммадин ва оли Муҳаммадин»; дигар: «Аллоҳумма-ғфир ли-л-муъминина ва-л-муъминоти»[2]; ва дигар «Аллоҳумма-ғфир лӣ ва ли волидаййа ва-рҳамҳумо ва-фъал бийа ва биҳим ъоҷилан ва оҷилан мо Анта лаҳу аҳлун ва ло тафъал бино мо наҳну лаҳу аҳлун, иннака ғафурун раҳимун»[3]. Ва андар фазли ин ҳикоят дароз аст ва дар китоби «Эҳё» овардаем.

Ва чун аз ин фориғ шавад, ба тафаккур машғул шавад ва маҷоли тафаккур бисёр аст ва дар охири китоб гуфта ояд.

Аммо он чи муҳим аст – дар ҳар рӯз – он аст, ки дар марг ва наздикии аҷал тафаккур кунад ва бо худ гӯяд, ки: «Мумкин аст, ки аз аҷал як рӯз беш намондааст», ки фоидаи ин фикрат азим аст, ки ин халқ, ки рӯй ба дунё овардаанд, аз дарозии амал (умед, орзӯ) аст. Ва агар ба яқин донандӣ, ки то як моҳ ё як сол бихоҳанд мурд, аз ҳар чи бад-он машғуланд, дур бошандӣ. Ва бошад ки то як рӯз бихоҳанд мурд ва эшон ба тадбири коре машғуланд, ки то даҳ сол ба кор хоҳад омад. Ва барои ин гуфт Ҳақ таъоло «Ава лам йанзуру фӣ малакути-с-самовоти ва-л-арзи ва мо халақаллоҳу мин шайъин ва ан ъасо ан йакуна қади-қтараба аҷалуҳум»... Ал-ойату[4]. Ва чун дил софӣ кунад ва ин тааммул кунад, рағбати сохтани зоди охират дар дил ҳаракат кунад. Ва бояд ки тафаккур кунад, то дар ин рӯз чанд хайр муяссар тавонад буд вайро ва аз ҳар чи маъсият аст, ҳазар мебояд кард ва дар гузашта чӣ тақсир кардааст, ки тадоруки он мебояд кард. Ва ин ҳамаро ба тадаббур ва тафаккур ҳоҷат

---

[1] Оётеро гӯянд, ки барои ҳифз аз шаётину инсу ҷин хонда мешавад ва чунон аст, ки шаётинро саркӯбӣ мекунад.

[2] Худо мардону занони боимонро биёмурзад.

[3] Худоё, маро ва падару модарамро биёмурз ва раҳмат кун ва бо ману онон дар дунё ва охират он кун, ки Худ аҳли онӣ ва он чиро мо шоиста нестем макун, Ту бахшандаи меҳрубонӣ

[4] Оё назар накардаанд дар салтанати осмон ва замину он чи Худо офаридааст аз чизҳо ва дар ин ки шояд аҷали онон наздик шуда бошад.

бувад. Пас агар касеро роҳ кушода бувад, то дар малакути осмону замин нигарад ва дар аҷоиби сунъ нигарад, балки дар ҷамолу ҷалоли ҳазрати Илоҳият нигарад, ин тафаккур аз ҳама ибодот ва аз ҳама тафаккурҳо фозилтар, ки таъзими Ҳақ таъоло бад-ин бар дил ғолиб шавад. Ва то таъзим ғолиб нашавад, муҳаббат ғолиб нашавад ва камоли саодат дар камоли муҳаббат аст. Лекин ин бар ҳар касе муяссар набошад. Лекин дар бадали ин бояд ки дар неъматҳои Ҳақ таъоло, ки бар вай аст, тафаккур кунад ва дар меҳнатҳо, ки дар олам аст, аз беморӣ ва дарвешӣ ва анвоъи уқубот, ки варо аз он халос додаанд, то бидонад, ки шукр бар вай воҷиб аст. Ва шукр бад-он бувад, ки фармонҳо ба ҷой орад ва аз маъсиятҳо дур бошад. Ва дар ҷумла соате дар онҳо тафаккур кунад, ки пас аз баромадани субҳҷуз фариза ва суннати намоз ҳеч намози дигар нашояд, то офтоб барояд, бадали он зикру тафаккур аст.

Аммо **вирди дуввум** – аз офтоб баромадан то чоштгоҳ. Бояд ки агар тавонад, дар масҷид сабр кунад, то офтоб як найза боло барояд. Ва ба тасбеҳ машғул бошад, то вақти кароҳияти намоз бигузарад ва он гоҳ ду ракъат намоз кунад. Ва чун чоштгоҳ фарох шавад, ки чаҳоряке аз рӯз бигузарад, намози чошт он гоҳ фозилтар, чаҳор ракъат намоз кунад ё шаш ё ҳашт, ки ин ҳама нақл кардаанд. Чун офтоб иртифоъ гирифт ва он ду ракъат намоз гузорд, ба хайроте, ки таъаллуқ ба халқ дорад, машғул шавад, чун: иёдату ташйиеъи ҷаноза ва қазои ҳоҷати мусалмонон ё ҳузур дар маҷлиси илм.

Аммо **вирди саввум** – аз чоштгоҳ то намози пешин. Ин вирдҳо мухталиф бувад дар ҳаққи мардумон ва аз чаҳор ҳол холӣ набошад.

**Ҳолати аввал** – он ки қодир бошад бар таҳсили илм. Ва ҳеч ибодат аз ин фозилтар набошад, балки касе, ки бар ин қодир бошад, чун аз фаризаи бомдод пардохт, авлотар он бувад, ки ба таъаллум машғул шавад. Лекин илме хонад, ки нофеъ бошад дар охират. Ва он илме бувад, ки рағбати дунёро заиф гардонад ва рағбати охират зиёд кунад ва уюбу офоти аъмолро кашф кунад ва ба ихлос даъват кунад. Аммо илми ҷадал ва хилофу қисас ва тазкир, ки ба санъату саҷъ бозниҳода бошад, ин ҳама ҳирси дунёро зиёдат кунад ва дар дил тухми ҳасаду мубоҳот пайдо кунад. Ва ин илми нофеъ дар китоби «Эҳё» ва дар китоби «Ҷавоҳир-ул-Қуръон» ва дар ин китоби маҷмӯъ аст. Ин ҳосил бояд кардан пеш аз илмҳои дигар.

**Ҳолати дуввум** – он ки қудрати ин надорад, валекин ба зикр ва тасбеҳу ибодат машғул тавонад буд, ки ин дараҷаи обидон аст ва мақоми бузург аст, хосса ки ба зикре машғул тавонад буд, ки ғолиб бошад бар

дил ва мутамаккин ва мулозим бувад дилро.

**Ҳолати сеюм** – он ки ба чизе машғул шавад, ки дар он роҳати халқ бувад, чун хидмати сӯфиёну фуқаҳо ва дарвешон. Ва ин аз навофили ибодот фозилтар, ки ин ҳам ибодат аст ва ҳам роҳати мусалмонон ва ҳам муовинати эшон бувад бар ибодат ва баракоту дуои эшон асаре азим аст.

**Ҳолати чаҳорум** – он бувад, ки бар ин низ қодир набошад, то ба касб машғул бошад барои хеш ва иёл. Чун амонат нигоҳ дорад ва халқ аз дасту забони вай саломат ёбад ва ҳирси дунё вайро дар талаби зиёдате наяфканад ва ба қадри кифоят қаноат кунад, вай низ аз ҷумлаи обидон бувад ва дар дараҷаи асҳоб-ул-ямин бувад ва агарчи аз собиқон ва муқаррабон[1] набошад.

Ва дараҷаи саломатро мулозим будан ақалли дараҷот аст. Аммо он ки рӯзгор на дар ин чаҳор қисм яке бигузорад, аз ҷумлаи ҳоликон ва атбоъи шайтон аст.

Аммо **вирди чаҳорум** – аз вақти завол то намози дигар бувад, бояд ки пеш аз завол қайлула (хоби нисфирӯзӣ) кунад, ки қайлула мар намози шабро ҳамчун суҳур (саҳархезӣ дар моҳи рамазон) бувад рӯзаро. Аммо чун қиёми шаб набошад, қайлула кароҳият бошад, ки бисёр хуфтан макрӯҳ аст. Ва чун бедор шавад, бояд ки пеш аз вақт таҳорат кунад ва ҷаҳди он кунад, ки пеш аз бонги намоз дар масҷид шавад ва таҳияти масҷид бигузорад ва ҷавоби муаззин боздиҳад ва чаҳор ракъат кунад – пеш аз фарз, ки расул алайҳиссалом ин чаҳор ракъатро дароз бикардӣ ва гуфтӣ: «Дар ин вақт дарҳои осмон бикушоянд». Ва дар хабар аст, ки ҳар ки ин чаҳор ракъат бикунад, ҳафтод ҳазор фаришта бо вай намоз кунанд ва то шаб вайро омурзиш хоҳанд. Пас, бо имом фариза бигузорад ва ду ракъат суннат бикунад ва то намози дигар ҷуз ба таъаллуми илм ё муовинати мусалмонӣ ё зикру қироати Қуръон ё касбе ҳалол – ба қадри ҳоҷат – машғул набошад.

Аммо **вирдипанҷум** – аз намози дигар то фурӯ шудани офтоб бувад, бояд ки пеш аз намози дигар ба масҷид ояд ва чаҳор ракъат намоз кунад, ки расул алайҳиссалом гуфтааст: «Худой раҳмат кунад бар касе, ки пеш аз фаризаи аср чаҳор ракъат намоз кунад». Ва чун фориғ шавад, ҷуз бадон чи гуфтем, машғул нашавад, ки фазли ин вақт чун фазли бомдод аст, чунон ки гуфт, «Ва саббиҳ би ҳамди Раббика қабла тулӯъи-ш-шамси ва қабла-л-ғуруби»[2]. Ва дар ин вақт бояд, ки: «Ва-ш-шамси ва зуҳоҳо»; «Ва-

---

[1] Ишора ба дараҷоти мӯъминон дар сураи «Воқиъа».

[2] Покӣ ва ситоиши Парвардигори худ бигӯй пеш аз баромадан ва фурӯ шудани офтоб.

*л*-лайли изо йағшо» ва «Ал-муъаввизатайн» бархонад. Ва бояд ки чун офтоб фурӯ шавад, вай дар истиғфор бувад.

Ва дар ҷумла бояд ки авқот муваззаъ (тақсимшуда) бошад, ки бараками умр бад-ин падид ояд. Ва касе, ки авқоти вай фурӯ гузошта бувад, то дар ҳар вақте чӣ иттифоқ афтад, умри вай зоеъ шавад.

Аммо авроди шаб се аст.

**Вирди аввал** – аз намози шом бувад то намози хуфтан; ва эҳё карданро дар миёни ин ду намоз фазилати бузург аст. Ва дар хабар аст, ки: «Татаҷофо ҷунубуҳум ъани-*л*-мазоҷеъи»[1] дар ин омадааст. Бояд ки ба намоз машғул шавад, то фаризаи намози хуфтан бигузорад. Ва бузургон ин фозилтар аз он доштаанд, ки рӯз рӯза дорад, то дар ин вақт ба нон хӯрдан машғул шавад. Ва чун аз витр (намози воҷиби хуфтан) фориғ шуд, бояд ки ба ҳадис ва лаҳв машғул нашавад, ки хотимати шуғл ин бошад.

Аммо **вирди дуввум** – хоб бувад, ҳарчанд ки хоб аз ҷумлаи ибодот нест, лекин чун ороста бувад ба одобу сунан, аз ҷумлаи ибодот бувад. Ва суннат он аст, ки рӯй ба қибла хусбад ва бар дасти рост хусбад ба аввал, чунон ки мурдаро дар лаҳад хобонанд. Ва бидон, ки хоб бародари марг аст ва бедорӣ чун ҳашр аст. Ва бошад ки он рӯҳ, ки дар хоб қабз карданд, бознадиҳанд, бояд ки сохта бошад кори охиратро ва бояд ки ба таҳорат хусбад ва тавба кунад ва азм кунад, ки беш бар сари маъсият наравад; агар бедор шавад ва васиятнома набишта дорад – дар зери болин ниҳода; ва ба такаллуф хештан бар хоб накунад ва ҷомаи нарм дар бар напӯшад, то хоб ғолиб нашавад, ки хоб таътили умр аст. Ва бояд ки дар шабу рӯз ҳашт соат беш нахусбад ва ин сеяки бисту чаҳор соат бошад, ки чун чунин кунад, агар шаст сол умр дорад, бист сол зоеъ шавад дар хоб; беш аз ин набояд, ки зоеъ шавад. Ва бояд ки обу мисвок ба дасти хеш ниҳода бошад, то дар шаб барои намоз бархезад ё бомдоди пагоҳ бархезад. Ва бояд ки азм кунад ба қиёми шаб ё ба пагоҳ хостан, ки чун ин азм кунад, савоб ҳосил ояд, агарчи хоб ғалаба кунад. Ва чун паҳлӯ бар замин ниҳад, гӯяд: «Раббӣ бисмика вазаъту ҷанбӣ ва бисмика арфаъуҳу», чунон ки дар даавот гуфтаем; ва «Ойату-*л*-курсӣ» ва «Омана-р-расулу» ва «Муъаввизатайн» ва сураи «Таборак» бархонад, чунон ки дар хоб шавад дар миёни зикр; ва бар таҳорат бошад. Ва касе, ки чунин кунад, рӯҳи вайро ба Арш баранд ва дар ҷумлаи мусаллиён нависанд вайро, то бедор шавад.

Аммо **вирдисаввум** – Таҳаҷҷуд аст ва он намози шаб бувад – пас аз

---

[1] Холӣ мешавад паҳлӯи эшон аз хобгоҳҳо.

бедорӣ дар ними шаб, ки ду ракъат дар нимаи бозпасини шаб фозилтар аз бисёрии намоз дар вақти дигар, ки дар он вақт дил софӣ бувад ва машғалаи дунё набувад; ва дарҳои раҳмат аз осмон кушода бувад. Ва ахбор дар фазли қиёми шаб бисёр аст ва дар китоби «Эҳё» овардаем.

Ва дар ҷумла бояд ки авқоти шабу рӯз – ҳар якеро коре маълум бувад ва ҳеч зоеъ гузошта набувад. Ва чун як шабонарӯз чунин кард, ҳар рӯзе аз баъди он чунин кунад, то охири умр; агар бар вай душвор бувад, амали дароз дар пеш нагирад ва бо худ гӯяд, ки: «Имрӯз ин бикунам, бошад ки имшаб бимирам ва имшаб бикунам, бошад ки фардоро мурда бошам»; ва ҳар рӯз ҳамчунин. Ва чун ранҷур шавад аз мувозибат, бидонад, ки вай дар сафар аст ва ватани вай охират аст; ва дар сафар ранҷи ғурбат бошад, лекин тасалло бад-он бошад, ки зуд бигузарад ва дар ватан биёсояд. Ва миқдори умр падид аст, ки чанд аст ба изофат бо умри ҷовидон, ки дар охират хоҳад буд, агар касе як сол ранҷ кашад барои роҳати даҳ сол аҷаб набошад, пас чӣ аҷаб агар сад сол ранҷ барад барои барои роҳати сад ҳазор сол, балки барои роҳати ҷовидона.

Тамом шуд **рукни аввал** аз китоби «Кимиёи саодат»; ва баъд аз ин **рукни дуввум** биёяд. Ва он рукни муомилот аст.

## РУКНИ ДУВВУМ

### Рукни муомилот аст
### Ва он низ даҳ асл аст

**Асли аввал** – одоби таом хӯрдан аст.
**Асли дуввум** – одоби никоҳ аст.
**Асли саввум** – одоби касбу тиҷорат аст.
**Асли чаҳорум** – талаби ҳалол аст.
**Асли панҷум** – одоби сӯҳбат бо халқ аст.
**Асли шашум** – одоби узлат аст.
**Асли ҳафтум** – одоби сафар аст.
**Асли ҳаштум** – одоби самоъ аст.
**Асли нуҳум** – амр ба маъруф ва наҳйи мункар аст.
**Асли даҳум** – вилоят доштан аст.

## АСЛИ АВВАЛ

### Одоби таом хӯрдан ва додан аст

Бидон, ки роҳи ибодат ҳам аз ҷумлаи ибодот аст; ва зод ҳам аз ҷумлаи роҳ аст. Пас ҳар чи роҳи динро бад-он ҳоҷат бувад, ҳам аз ҷумлаи дин бувад. Роҳи динро ба таом хӯрдан ҳоҷат аст, чи мақсади ҳама соликон дидори Ҳақ таъоло аст; ва тухми он илму амал аст; ва мувозибат бар илму амал бе саломати тан мумкин нест; ва саломати тан бе таому шароб мумкин нест, балки таом хӯрдан зарурати роҳи дин аст, пас, аз ҷумлаи дин бошад; ва барои ин гуфт Ҳақ таъоло: «Кулу мина-т-таййиботи ваъмалу солиҳан», миёни хӯрдану амали солеҳҷамъ кард. Пас ҳар ки таом барои он хӯрад, то вайро қуввати илму амал бувад ва қудрати рафтани роҳи охират бувад, таом хӯрдани вай ибодат бувад; ва барои ин гуфт расул алайҳиссалом, ки: «Мӯъминро бар ҳама хайрот савоб бувад, то (ҳатто) луқмае, ки дар даҳони худ ниҳад ё дар даҳони аҳли худ». Ва ин барои он гуфт, ки мақсуди мӯъмин аз ин ҳама роҳи охират бувад.

Ва нишони он ки таом хӯрдан аз роҳи дин бувад, он бошад, ки ба шараҳ нахӯрад ва аз ҳалол хӯрад; ва ба қадри ҳоҷат хӯрад; ва одоби хӯрдан нигоҳ дорад.

### Одоби таом хӯрдан

Бидон, ки дар хӯрдан суннатҳост: баъзе пеш аз хӯрдан ва баъзе пас аз хӯрдан ва баъзе дар миёни хӯрдан.

### [Одоби пеш аз таом хӯрдан]

Аммо он чи пеш аст:

**Аввал –** он ки дасту даҳон бишӯяд, ки чун таом хӯрдан бар нияти зоди охират бувад, ибодат бувад; ин чун вузӯе бошад пеш аз он ва низ дасту даҳон поктар шавад. Ва касе, ки пеш аз таом даст бишӯяд, дар хабар аст, ки аз дарвешӣ эмин бувад.

**Дуввум –** он ки таом бар суфра ниҳад, на бар хон, ки расул алайҳиссалом чунин кардааст, ки суфра аз сафар ёд диҳад ва сафари дунё аз сафари охират ёд диҳад; ва низ ба тавозӯъ наздиктар бувад. Пас, агар бар хон хӯрад, раво бошад, ки аз ин наҳй наёмадааст, аммо одати салаф суфра будааст ва расули мо алайҳиссалом бар суфра хӯрдааст.

**Сеюм** – он ки некӯ бинишинад: зонуи рост барорад ва бар соқи чап нишинад ва такя зада нахӯрад, ки расул алайҳиссалом гуфт, ки: «Ман такя зада таом нахӯрам, ки ман бандаам, бандавор хӯрам ва нишинам».

**Чаҳорум** – он ки ният кунад, ки таом барои қуввати ибодат хӯрад, на барои шаҳват. Иброҳим ибни Шайбон мегӯяд: «Ҳаштод сол аст, то ҳеч чиз ба шаҳват нахӯрдаам». Ва нишони дурустии ин ният он бувад, ки азм кунад бар андак хӯрдан, ки бисёр хӯрдан аз ибодат боздорад, ки расул мегӯяд алайҳиссалом: «Луқмае чанд, ки пушти одамӣ рост дорад, басанда (кофӣ) бувад». Агар бад-ин қаноат накунад, сеяки шикам таомро ва сеяке шаробро ва сеяке нафасро.

**Панҷум** – он ки то гурусна нашавад, даст ба таом набарад. Ва некӯтарин суннате, ки бар таом тақдим бояд кард, гуруснагӣ аст, ки пеш аз гуруснагӣ хӯрдан мазмум ва макрӯҳ аст. Ва ҳар ки даст ба таом барад ва гурусна бувад ва бозгирад ва ҳанӯз гурусна бувад, ҳаргиз ба табиб ҳоҷат наёбад.

**Шашум** – он ки ба моҳазар (ҳар чи мавҷуд бошад) қаноат бикунад; ва такаллуфи таомҳои хуш накунад, ки мақсуди мӯъмин нигоҳ доштани қуввати ибодат бувад, на танаъъум. Ва суннат аст нонро гиромӣ доштан, ки қавоми одамӣ бад-ин аст; ва беҳтарин икроми вай он аст, ки дар интизори нонхӯриш надорандаш, балки дар интизори намоз надоранд, ки чун нон ҳозир шавад, нахуст нон хӯранд, он гоҳ намоз кунанд.

**Ҳафтум** – он ки даст ба таом набарад, то касе ҳозир наёяд, ки бо вай бихӯрад, ки танҳо хӯрдан некӯ нест; ва ҳарчанд даст бар таом беш бувад, баракат беш бувад. Ва Анас гӯяд разийаллоҳу анҳу, ки: «Расул алайҳиссалом ҳаргиз таом танҳо нахӯрдӣ».

## [Одоби вақти хӯрдан]

Аммо одоби таом хӯрдан он аст, ки аввал «бисмиллоҳ» бигӯяд ва ба охир «ал-ҳамду лиллоҳ»; ва некӯтар он аст, ки ба аввали луқма гӯяд: «бисмиллоҳи»; ва ба дуввум «бисмиллоҳи-р-Раҳмони»; ва ба саввум «Бисмиллоҳир-Раҳмонир-Раҳим»; ва ба овоз гӯяд, то дигаронро ёд диҳад; ва ба дасти рост хӯрад; ва ибтидо ба намак кунад ва хатм ба намак кунад, ки дар хабар омадааст ин; ва то шараҳро дар ибтидо бикушанд, бад-он ки ба хилофи шаҳват як луқма баргирад; ва нек бихояд ва то фурӯ набарад, даст ба дигар луқма дароз накунад; ва ҳеч таомро айб накунад, ки расул алайҳиссалом ҳеч таомро айб накардӣ: агар хуш омадӣ, бихӯрдӣ ва агар на, даст бозгирифтӣ; ва аз пеши худ хӯрад, магар мева, ки аз

ҷавониби табақ раво бувад, ки он мухталиф бошад; ва аз миёни косаи тарид[1] нахӯрад ва аз ҷавониб хӯрад; ва аз миёни нон нахӯрад ва аз канора гирад; ва гирд медарояд; ва нон ба корд пора накунад; ва гӯшт ҳамчунин; ва косаву чизе, ки хӯрданӣ набувад, бар нон наниҳад; ва даст ба нон пок накунад; ва чун луқма ё таоме дигар аз даст бияфтад, баргирад ва пок кунаду бихӯрад, ки дар хабар аст, ки: «Агар барнагирад, шайтонро монда бувад»; ва нахуст ангушт билесад дар даҳон, он гаҳ дар эзоре молад, то он асари таом, ки бувад, хӯрда шавад, ки бувад, ки баракат худ дар он боқӣ бувад; ва дар таоми гарм нафх накунад, лекин сабр кунад, то сард шавад; ва чун хурмо хӯрад ё зардолу ё чизе, ки шумурданӣ бувад, тоқ хӯрад ва ҳафт ё ёздаҳ ё бисту як, то ҳама корҳои вай бо Ҳақ муносибат гирад, ки Вай тоқ ва Ӯро ҷуфт нест; ва ҳар коре, ки Ҳақ таъоло ба навъе аз анвоъ боз он ба ҳам набувад, он кор ботил ва бефоида бувад; пас, тоқ аз ҷуфт авлотар бад-ин сабаб аст, ки бо вай муносибат дорад; ва донаи хурмо бо хурмо дар як табақҷамъ накунад ва дар даст нагирад; ва ҳамчунин ҳар чи вайро суфле бошад ва чизе, ки онро бияндозанд; ва дар миёни таом об бисёр нахӯрад.

### Аммо одоби об хӯрдан

Он аст, ки кӯза ба дасти рост гирад ва гӯяд: «Бисмиллоҳ»; ва борик даркашад; ва бар пой нахӯрад; ва ибтидо ба кӯза фурӯ нигарад, то хошоке ва ҳайвоне набошад дар вай; ва агар ҷушое[2] аз гулӯ барояд, даҳон аз кӯза бигардонад; ва агар як бор беш хӯрад, се бор хӯрад; ва ҳар боре «бисмиллоҳ» бигӯяд ва ба охир «ал-ҳамду *лиллоҳи*»; ва зери кӯза гӯш дорад[3], то об ба ҷое начаконад; ва чун тамом бихӯрад, бигӯяд: «Ал-ҳамду *лиллоҳи-л-лазӣҷаъалаҳу* ъазбан фуротан би раҳматиҳи ва лам йаҷъалаҳу милҳан уҷоҷан би зунубино»[4].

### Аммо одоби пас аз таом

Он аст, ки пеш аз серӣ даст бидорад; ва ангушт ба даҳон пок кунад; он гоҳ ба дасторхон пок кунад; ва нонрезаҳо барчинад, ки дар хабар аст, ки: «Ҳар, ки чунон кунад, айш бар вай фарох шавад ва фарзандони вай ба

---

[1] Нон ва оби гӯшт ё ҳар чи дар он нон пора кунанд.

[2] Оруғ; ҳаво ё ғизое, ки ба нерӯ аз гулӯ барояд.

[3] Гӯш доштан: нигоҳ доштан.

[4] Сипос Худойро ки аз роҳи бахшоиш онро гуворо ва ширин кард ва ба воситаи гуноҳони мо онро чун намаки талхе наёфарид.

саломат буванд ва беайб ва он кобини (маҳри занон) ҳурулъин гардад»; он гоҳ хилол кунад: ва ҳар чи бар забон барояд, фурӯ барад ва ҳар чи ба хилол берун ояд, бияндозад ва коса пок кунад бо ангушт, ки дар хабар аст, ки: «Ҳар ки коса билесад, коса гӯяд: ё Раб, Ту ӯро аз оташ озод кун, чунон ки ӯ маро аз дасти девон озод кард»; ва агар бишӯяд ва оби он бозхӯрад, чунон бувад, ки бандае озод карда бошад; ва пас аз таом бигӯяд: «Ал-ҳамду *лиллоҳи-л-лазӣ* атъамано ва сақоно ва кафоно ва овоно ва Ҳува саййидуно ва мавлоно»[1] «Ва қул ҳуваллоҳу аҳадун» ва «*Ли лофи* Қурайшин» бихонад; ва чун таоми ҳалол ёфта бошад, шукр кунад ва чун аз шубҳат бувад, бигиряд ва андӯҳ хӯрад; ва касе, ки мехӯрад ва мегиряд, на чун касе бувад, ки мехӯрад ва механдад ба ғафлат; ва чун даст шӯяд, ишнон бар дасти чап кунад ва се ангушти рост бишӯяд: аввал бе ишнон, он гаҳ бар ишнон занад ва ба дандону лаб ва ком фароз оварад ва нек бимолад ва ангуштҳоро бишӯяд, он гоҳ даҳан бишӯяд аз ишнон.

## [Одоби таом хӯрдан бо дигарон]

Ва ин одоб, ки гуфтем, агар танҳо бувад – яъне дар хонаи худ бувад бо аҳлу фарзандони худ – ё бо касе дигар, инҳо нигоҳ бояд дошт, аммо чун бо дигаре хӯрад, ҳафт адаби дигар дарафзояд:

**Аввал –** он ки даст ба таом фаро набарад, то он гоҳ ки касе, ки бар вай муқаддам бувад дар илм ё дар умр ё дар вараъ ё ба сабабе дигар, даст фаро барад; ва агар муқаддам бувад, дигаронро дар интизор надорад.

**Дуввум –** он ки хомӯш набошад, ки он сирати аҷам аст, лекин суханҳои хуш бигӯяд, чун ҳикоёти порсоён ва калимоти ҳикмат; валекин беҳуда нагӯяд.

**Саввум –** он ки ҷониби ҳамкоса нигоҳ дорад, то ба ҳеч ҳол беш аз вай нахӯрад, ки он ҳаром бошад, чун таом муштарак бувад; балки бояд ки исор[2] кунад ва беҳтарин пеши вай ниҳад; ва агар рафиқ суст ва оҳиста хӯрад, тақозо кунад, то ба нишот хӯрад ва се бор беш нагӯяд, ки зиёда аз ин ифрот бувад ва илҳоҳ (исрор ва илтимос) ва савганд барнадиҳад, ки таом ҳақиртар аз он аст, ки бад-он сабаб савганд бардиҳад.

**Чаҳорум** – он ки ҳоҷат наяфканад рафиқро бад-он ки вайро гӯяд: «бихӯр», лекин мувофиқат кунад, ҳамчунон ки ӯ мехӯрад; ва бояд ки аз

---

[1] Сипос Худойро, ки ба мо хӯрок дод ва об нӯшонд ва аз мо пазирой кард ва ба мо ҷойгоҳ ва паноҳгоҳ дод ва Ӯ сардори мо ва соҳиби мост.

[2] Дигареро бар худ гузидан ва тарҷеҳ додан.

одати хеш камтар накунад дар хӯрдан, ки он риё бошад; лекин худро дар танҳоӣ баадаб дорад, чунон ки ҳамчунин дар пеши мардумон тавонад хӯрд; аммо агар ба қасди исор камтар хӯрад, некӯ бувад; ва агар зиёда хӯрад, то дигаронро нишот бувад, ҳам некӯ бувад. Ибни ал-Муборак раҳимаҳуллоҳ, чун дарвешонро даъват кардӣ ба хурмо, гуфтӣ: «Ҳар ки беш бихӯрад, ба ҳар дона хурмо, ки зиёда дорад, дираме ба вай диҳам» ва он гоҳ донаҳо бишумурдӣ, то кӣ беш дорад, ба ҳар яке дираме додӣ.

**Панҷум** – он ки чашм дар пеш дорад; ва дар луқмаи дигарон нанигарад; ва пеш аз дигарон даст бознагирад, чун дигарон ҳишмат хоҳанд дошт аз вай; ва агар андакхора бувад, даст дар ибтидо кашида дорад, то ба охир ба нишот хӯрдан гирад; ва агар натавонад, узри хеш бигӯяд, то хиҷил нашаванд.

**Шашум** – он ки чизе, ки дигаронро аз он кароҳият ва нафрат бувад ба табъ, накунад: дар коса даст наяфшонад; ва даҳон фурӯ коса надорад, чунон ки чизе аз даҳон боз гардад ва дар вай афтад; ва чун чизе аз даҳон берун кунад, рӯй бигардонад; ва луқмаи равғанолуда дар сирка назанад; ва луқмае, ки ба дандон пора карда бошад, боз дар коса набарад, ки табъ аз ин ҳама нафрат гирад; ва ҳадиси чизҳои мустақзир (палид ва носозгор бо табъ) нагӯяд.

**Ҳафтум** – он ки чун даст дар ташт шӯяд, оби даҳон пеши мардумон дар ташт наяфканад; ва касеро, ки мӯҳташам бошад, тақдим кунад; ва агар вайро икром кунанд, қабул кунад; ва аз ҷониби рост гардонанд; ва оби ҷумлаи дастҳо ҷамъ кунанд; ва ҳар обе ҷудо нарезанд, ки ин одати аҷам аст; ва агар ба ҷамъи даст як бор шӯянд, авлотар ва ба тавозӯъ наздиктар; ва об чун аз даҳон берун резад, ба рифқ резад, то обе, ки барҷаҳад, ба касе нарасад; ва касе, ки об бар даст резад, бар пой бувад, авлотар аз он ки нишаста бувад.

Ва дар ҷумла ин одоб ба ахбору осор омадааст. Ва фарқ миёни одамиву баҳима бад-он одоб падид ояд, ки баҳима ба муқтазои табъ хӯрад ва некӯву зишт нашиносад, ки ӯро ин тамиз надодаанд; ва чун одамиро ин тамиз додаанд ва ба кор надорад, ҳаққи неъмату ақлу тамиз нагузорда бошад ва куфрони он неъмат карда бошад.

## Фазилати таом хӯрдан бо дӯстон ва бародарони дин

Бидон, ки мизбонӣ кардан дӯстеро ба таоме аз бисёрии садақа фозилтар аст, ки дар хабар аст, ки бар се чиз ҳисоб накунанд: бандаро он чи ба суҳур хӯрад; ва он чи бад-он ифтор кунад; ва он чи бо дӯстон хӯрад. Ва

Ҷаъфар ибни Муҳаммад гӯяд: «Чун бо бародарон бар хон нишинӣ, шитоб магир, то муддате дароз бикашад, ки он миқдорро аз ҷумлаи умр ҳисоб набошад». Ва Ҳасани Басрӣ гӯяд, ки: «Ҳар чи банда бар хештан ва модару падар нафақа кунад, онро ҳисоб бувад, магар таоме, ки пеши дӯстон барад». Ва баъзе аз бузургон одат доштӣ, ки чун бародаронро хон ниҳодӣ, таоми бисёр бар хон ниҳодӣ ва гуфтӣ: «Дар хабар аст, ки ҳар ки аз таоме хӯрад, ки аз дӯстон монда бувад, дар он ҳисоб накунанд ва мо мехоҳем, ки аз он хӯрем, пас аз ин, ки аз пеши шумо баргирифта бошанд».

Ва амирулмӯъминин Алӣ разийаллоҳу анҳу мегӯяд, ки: «Як соъ таом пеши бародарон ниҳам, дӯсттар дорам аз он ки бандае озод бикунам». Ва дар хабар аст, ки: «Ҳақ таъоло гӯяд дар қиёмат: Ё ибни Одам! Дар дунё гурусна шудам, Маро таоме надодӣ. Гӯяд: Илоҳӣ, чӣ гуна гурусна шудӣ ва Ту Худованди ҳама оламӣ? Гӯяд: Бародари ту гурусна буд, агар варо таом додӣ, Маро дода будӣ». Ва расул алайҳиссалом гуфт: «Ҳар ки бародари мусалмонро таому шароб диҳад, то сер шавад, Эзади таъоло варо аз оташ дур гардонад ба ҳафт хандақ, миёни ҳар хандақе понсадсола роҳ». Ва гуфт: «Хайрукум ман атъама-т-таъома» – «Беҳтарини шумо он аст, ки таом бештар диҳад».

## Одоби таом хӯрдани дӯстон, ки ба зиёрати якдигар меравнад

Бидон, ки чаҳор адаб аст андар ин:

**Адаби аввал** – Он ки қасд бикунад, ки ба вақти таом дар наздики касе нашавад, ки дар хабар аст, ки: «Ҳар ки қасди таоми касе кунад нохонда, андар омадан фосиқ аст ва дар хӯрдан ҳаромхора». Аммо агар ба иттифоқ фароз расад, бе дастурӣ нахӯрад; ва агар гӯянд: бихӯр – ва донад, ки аз дил намегӯянд – ҳам нахӯрад, ки нашояд, валекин тааллуле кунад ва ба талаттуф даст бидорад. Аммо агар қасд кунад ба хонаи дӯсте, ки бар вай эътимод дорад ва аз дили вай огоҳ бувад, раво бошад, балки миёни дӯстон ин суннат аст. Ва расул алайҳиссалом ва Абӯбакру Умар разийаллоҳу анҳумо дар вақти гуруснагӣ ба хонаи Абӯайюби Ансорӣ ва Абӯҳайсами Аттайҳон шудаанд ва таом хоста. Ва ин ионате бошад мизбонро бар хайр, чун донанд, ки вай роғиб аст.

Ва аз бузургон касе будааст, ки сесаду шаст дӯст доштааст: ҳар шабе ба хонаи яке будӣ; ва кас будааст, ки сӣ дӯст дошта; ва кас будааст, ки ҳафт

дӯст дошта: ҳар шабе аз ҳафта ба хонаи яке будӣ. Ва ин дӯстон маълуми эшон будандӣ ба ҷои касбу зиёъ; ва эшон сабаби касби фароғати ибодати ин қавм будандӣ, балки чун дӯсте динӣ афтод, раво бувад, ки агар вай дар хона набошад, аз таоми вай хӯрад. Ва расул алайҳиссалом дар хонаи Барира шуд ва аз таоми вай бихӯрд дар ғайбати вай, чи донист, ки вай бад-ин шод шавад. Ва Муҳаммад ибни Восеъ раҳматуллоҳи алайҳи аз бузургони аҳли вараъ аст, бо асҳоби хеш ба хонаи Ҳасани Басрӣ шудандӣ раҳматуллоҳи алайҳи ва он чи ёфтандӣ, бихӯрдандӣ, чун вай биёмадӣ, бад-он шод гаштӣ. Ва гурӯҳе дар хонаи Суфёни Саврӣ чунин карданд, гуфт: «Ахлоқи салаф ба ёди ман додед, ки эшон чунин карданд».

**Адаби дуввум** – Он ки моҳазар пеш орад – чун дӯсте ба зиёрати вай ояд – ва ҳеч такаллуф накунад; ва агар надорад, вом накунад ва агар беш аз он набувад, ки аз иёли вай намонад, бигузорад эшонро. Ва касе амирулмӯъминин Алӣ разийаллоҳу анҳуро мизбонӣ кард, гуфт: «Ба се шарт оям, ки аз бозор ҳеч наёрӣ; ва аз он чи дар хона аст, ҳеч бознагирӣ; ва насиби иёл тамом ба эшон бигузорӣ». Ва Фузайли Иёз гӯяд, ки: «Мардумон, ки аз якдигар бурида шудаанд, ба такаллуф бурида шудаанд, агар такаллуф аз миён бархезад, устохвор (густохона) якдигарро битавонанд дид». Дӯсте бо яке аз бузургон такаллуф кард, гуфт: «Чун танҳо бошӣ, аз ин нахӯрӣ ва ман танҳо бошам, ҳам нахӯрам, чун гирд оем, чаро бояд ин такаллуф кард? Ё такаллуф аз миён баргир, ё ман омадан дар боқӣ кунам[1]». Ва Салмон разийаллоҳу анҳу гӯяд: «Моро расул алайҳиссалом фармудааст, ки такаллуф накунем ва аз моҳазар бознагирем[2]. Ва саҳоба ризвонуллоҳи алайҳим нони пора ва хурмои хушк пеши якдигар бурдандӣ ва гуфтандӣ: «Надонам кадом базаҳкортар аст: он, ки ҳақир дорад онро, ки ҳозир бувад ва фаропеш наёрад, ё он, ки чун пеши вай оранд, ҳақир дорад ва нахӯрад?». Ва Юнус-пайғамбар алайҳиссалом нонпора ва тара, ки вай кишта будӣ, пеши мардумон овардӣ ва гуфтӣ: «Агар на он аст, ки лаънат кардааст Худои таъоло мутакаллифонро, такаллуф кардаме». Ва қавме хусумате доштанд, Закариё алайҳиссаломро талаб доштанд, то миёнҷии эшон кунад; ба хонаи вай шуданд, варо надиданд ва зане некӯро диданд, аҷаб доштанд, ки вай паямбар аст ва бо чунон зан танаъъум кунад; чун вайро талаб карданд, ҷое муздур буд, вайро ёфтанд, таом мехӯрд ва эшон сухан мегуфтанд; ва вай нагуфт, ки бо ман нон хӯред; ва чун бархост, пои бараҳна берун омад. Эшонро ин

[1] Дар боқӣ кардан – мавқуф кардан.

[2] Яъне ҳар чи мавҷуд аст, пеш оварем.

ҳар се кор аз вай аҷаб омад, пурсиданд, ки ин чист? Гуфт: «Он зани боҷамол аз барои он дорам, то дини маро нигоҳ дорад ва чашму дили ман ба ҷои дигар нагузорад; ва шуморо нагуфтам, ки таом хӯред, ки он музди ман буд, то кор кунам, ки агар камтар хӯрдаме, дар кори эшон тақсир кардаме; ва он фаризаи ман буд; ва пои бараҳна аз он рафтам, ки миёни худовандони заминҳо адоват буд, нахостам, ки хоки замин дар кафши ман равад ва ба дигар замин бурда ояд. Ва бад-ин маълум шавад, ки сидқу ростӣ дар корҳо аз такаллуф авлотар.

**Адабисеюм** – Он ки бар мизбон таҳаккум накунад, чун донад, ки душвор хоҳад буд; ва агар мухайяр кунад вайро миёни ду чиз, осонтар ихтиёр кунад, ки расул алайҳиссалом чунин кардӣ дар ҳама корҳо. Ва касе наздики Салмон шуд разийаллоҳу анҳу порае нони ҷавин ва намак пеш овард, гуфт: «Агар саътар будӣ, бо ин намак беҳ будӣ». Салмон чизе надошт, митҳара ба саътар гарав кард, чун нон бихӯрд гуфт: «*Ал-ҳамду лиллоҳи-л-лазӣқанаъано бимо разақано*»[1], Салмон гуфт: «Агар туро қаноат будӣ, митҳараи ман ба гарав набудӣ». Аммо ҷое, ки донад, ки душвор набувад ва он кас шод шавад, раво бувад, ки аз ӯ дархоҳанд. Шофеӣ раҳматуллоҳи алайҳи ба Бағдод дар хонаи Заъфаронӣ будӣ ва ҳар рӯз Заъфаронӣ нусхати алвони таом ба таббоха додӣ. Як рӯз Шофеӣ ба хатти хеш лавне таом дарафзуд, чун Заъфаронӣ он хатт дар дасти канизак бидид, шод шуд ва ба шукрона канизакро озод кард.

**Адабичаҳорум** – Он ки худованди хона эшонро гӯяд, ки чӣ хоҳед ва чӣ орзу кунед; чун дар дил розӣ бувад бад-он чи эшон ҳукм кунанд, ки он чи орзуи эшон бувад, савоб дар он бештар бувад; ва расул ъалайҳи-с-салавоту ва-с-салом мегӯяд: «Ҳар ки ба орзуи бародаре мусалмон қиём кунад, ӯро ҳазор ҳазор ҳасана бинависанд ва ҳазор ҳазор саййиа аз вай биситуранд ва ҳазор ҳазор дараҷа вайро бардоранд ва аз се биҳишт вайро насиб кунанд фирдавсу адн ва хулд». Аммо пурсидан, ки чизе оварам ё на? Он макрӯҳ аст ва мазмум; балки он чи бошад, биёварад; ва агар нахӯрад, боз баргирад.

## Фазилати мизбонӣ

Бидон, ки он чи гуфтем дар он аст,ки касе нохонда бар зиёрат шавад, аммо ҳукми даъват кардан дигар аст.

Ва гуфтаанд, ки: чун меҳмоне биёяд, ҳеч такаллуф макунед ва чун бихонед, ҳеч бозмагиред, яъне ҳар чи тавонед бикунед. Ва дар фазилати

[1] Сипос Худойро, ки бад-он чи рӯзии мо карда, моро шикебо сохт.

зиёфат ахбор бисёр омадааст ва он бар одати араб аст, ки эшон дар сафар ба ҳилла[1] бар якдигар расанд ва ҳаққи чунон меҳмон гузордан муҳим аст ва барои ин гуфт расул алайҳиссалом: «Касе, ки меҳмондор нест, дар вай хайр нест». Ва гуфт: «Барои меҳмон такаллуф макунед, ки он гоҳ вайро душман гиранд; ва ҳар ки меҳмонро душман дорад, Худойро душман дошта бувад; ва ҳар ки Худойро душман дорад, Худои таъоло вайро душман дорад». Ва меҳмоне ғариб, ки фаро расад, барои вай воме кардан ва такаллуфе кардан раво бошад, аммо барои дӯстон, ки ба зиёрати якдигар оянд, набояд ки он сабаби тақотӯъ (бурида шудани омаду шуд) шавад. Абӯрофеъ мавлои расул алайҳиссалом мегӯяд, ки: «Расул алайҳиссалом маро гуфт: «Фалон ҷуҳудро бигӯй, то маро орд вом диҳад, то моҳи раҷаб, ки маро меҳмоне фаро расидааст». Он ҷуҳуд гуфт: «Надиҳам, то гараве набошад». Бозомадам ва бигуфтам: «Ё расулуллоҳ, гарав мехоҳад». Расул гуфт: «Валлоҳ, ман дар осмон аминам ва дар замин аминам, агар бидодӣ, боздодаме, акнун зиреҳи ман гарав кун». Бибурдам ва гарав кардам».

Ва Иброҳим алайҳиссалом ба талаби меҳмон як-ду мил бишудӣ ва нон нахӯрдӣ, то меҳмон биёфтӣ. Ва аз сидқи вай дар машҳади вай он зиёфат бимондааст, ки то ин ғоят ҳеч шаб аз меҳмон холӣ набудааст ва гоҳ бувад, ки саду дувист меҳмон бувад он ҷо ва бар он деҳҳо вақф кардаанд.

## Одоби даъват ва иҷобат

Суннати касе, ки даъват кунад, он аст, ки ҷуз аҳли салоҳро нахонад, ки таом додан қувват додан аст ва фосиқро қувват додан ионат кардан бувад ба фисқ; ва фуқароро хонад, на тавонгаронро. Расул алайҳиссалом мегӯяд: «Бадтарин таомҳо таоми валимае аст, ки тавонгаронро хонанд ва дарвешонро маҳрум кунанд». Ва бояд ки хешону дӯстони наздикро фаромӯш накунад, ки сабаби ваҳшат бошад; ва ба даъват қасди тафохуру лоф накунад, лекин андешаи он кунад, ки суннат ба ҷой орад ва роҳат ба дарвешон мерасонад; ва ҳар киро ки донад, ки бар вай душвор хоҳад буд иҷобат, вайро нахонад, ки сабаби ранҷ гардад; ва ҳар ки дар иҷобати вай роғиб набошад, вайро нахонад, ки агар иҷобат кунад, таоми вай ба кароҳият хӯрда бошад ва он сабаби хатияте (гуноҳ, кори зишт) бошад.

Аммо одоби иҷобат он аст, ки фарқ накунад миёни дарвешу тавонгар ва аз даъвати дарвеш тараффӯъ (такаббур, ҳавобаландӣ) накунад, ки расул алайҳиссалом масокинро иҷобат кардӣ; ва Ҳасан ибни Алӣ

[1] Як даста меҳмон, ки як дафъа ворид шаванд.

разийаллоҳу анҳумо рӯзе ба қавме дарвешон баргашт, нонпорае дар пеш доштанд ва мехӯрданд, гуфтанд: «Ё ибни расулуллоҳ, мувафиқат кун». Ва фуруд омад аз сутур ва мувофиқат карду гуфт: «Худои таъоло мутакаббиронро дӯст надорад». Чун бихӯрд, гуфт: «Акнун фардо шумо низ маро иҷобат кунед». Ва дигар рӯз эшонро таомҳои некӯ бисохт ва бинишаст бо эшон ба ҳам ва бихӯрданд.

**Адаби дуввум** – он ки агар донад, ки мизбон миннат бар вай хоҳад ниҳод, наздики вай тааллуле (узру баҳона овардан) кунад ва иҷобат накунад, балки мизбон бояд ки иҷобати вай фазле ва миннате шиносад; ва ҳамчунин агар бидонад, ки дар моли вай шубҳате аст, ё агар дар он мавзеъ мункаре аст: чун фарши дебо ва миҷмари симин, ё бар девор сурати ҷонварон аст ё бар сақф, ё самоъ руду мазомир (чангу най) аст, ё касе масхарагӣ мекунад ё фаҳш мегӯяд, ё занони ҷавон ба назораи мардон меоянд; ин ҳама мазмум аст ва нашояд ба чунин ҷой ҳозир шудан. Ҳамчунин агар мизбон мубтадеъ[1], ё фосиқ ё золим ё мақсуди вай лофу такаббур аст, бояд ки иҷобат накунад; ва агар иҷобат кунад – ва чизе аз ин мункарот бинад ва манъ натавон кард – воҷиб бошад берун омадан.

**Адабисеюм** – он ки ба сабаби дурии роҳ манъ (итминоъ, худдорӣ) накунад, балки ҳар чи эҳтимол тавонад кард – дар одат – эҳтимол кунад. Ва дар Таврот аст, ки: «Як мил бирав ва беморро иёдат кун; ва аз ду мил ҷанозаро ташйеъ кун; ва аз се мил даъватро иҷобат кун; ва аз чаҳор мил бародари динро зиёрат кун».

**Адабичаҳорум** – он ки агар рӯзадор бувад, манъ накунад, лекин ҳозир шавад ва агар мизбонро ваҳшат набошад, бар бӯи хуш ва ҳадиси хуш қаноат кунад, ки мизбонии рӯзадор ин бошад; ва агар ранҷа хоҳад шуд, бикушояд, ки музди шодии дили мусалмоне аз рӯзаи нофила бисёр фозилтар; ва расул алайҳиссалом инкор кардааст бар касе, ки чунин кунад ва гуфтааст, ки: «Бародари ту барои ту такаллуф кунад ва ту гӯӣ: ман рӯзадорам; базаҳкор бошӣ!».

**Адабипанҷум** – он ки иҷобат бар нияти рондани шаҳвати шикам накунад, ки ин кори баҳоим бувад, валекин нияти иқтидо кунад ба суннати расул алайҳиссалом; ва нияти ҳазар кунад аз он ки расул алайҳиссалом гуфтааст, ки: «Ҳар ки даъват иҷобат накунад, осӣ аст дар Худой ва расул»: Ва бад-ин сабаб гуфтаанд гурӯҳе, ки: «Иҷобати даъват воҷиб аст». Ва нияти он кунад, ки бародари мусалмонеро икром кунад, ки дар хабар аст, ки: «Ҳар ки мӯъминро икром кунад, Худои таъолоро икром карда бошад». Ва ният кунад, ки шодӣ ба дили вай расонад, ки дар хабар аст,

---

[1] Касе, ки қарори тоза дар дин гузорда бошад.

ки: «Ҳар ки мӯъминеро шод кунад, Худои таъолоро шод карда бошад». Ва нияти зиёрати мизбон кунад, ки зиёрати бародарон аз ҷумлаи қурботи азим аст. Ва нияти сиёнати (нигоҳдорӣ) худ кунад аз ғайбат, то нагӯянд, ки аз бадхӯӣ ва такаббур наёмад.

Ин шаш ният аст, ки вайро бар ҳар яке савобе бошад ва мубоҳот дар чунин ният аз ҷумлаи қурбот гардад. Ва бузургони дин ҷаҳд кардаанд, то дар ҳар ҳаракате ва сукуне эшонро нияте будааст, ки бо дин муносибат дорад, то аз анфоси эшон ҳеч зоеъ нашавад.

## Аммо одоби ҳозир шудан

Он аст, ки дар интизор надорад ва таъҷил накунад ва бар ҷои беҳтар нанишинад; он ҷо нишинад, ки мизбон ишорат кунад; ва агар дигар меҳонон садр ба вай таслим кунанд, вай роҳи тавозӯъ гирад; ва дар баробари ҳуҷраи занон нанишинад; ва дар ҷое, ки таом аз он ҷо берун оранд, бисёр нанигарад; ва чун бинишинад, касеро, ки ба вай наздик бошад, таҳият кунад ва бипурсад; ва агар мункаре бинад, инкор кунад; ва агар тағйир натавонад кард, берун ояд. Аҳмад ибни Ҳанбал гуфтааст: «Агар сурмадоне симин бинад нашояд, ки биистад». Ва чун шаб бихоҳад биистад, адаби мизбон он аст, ки қибла ва таҳоратҷой ба вай намояд.

## Аммо одоби таом ниҳодан

**Аввал –** он аст, ки таъҷил кунад ва ин аз ҷумлаи икроми меҳмон бошад, то дар интизор набувад. Ва чун ҷамъе ҳозир шуданд ва яке монда бошад, ҳаққи ҳозирон авлотар, магар ки ғоиб дарвеш бошад ва шикастадил; он гоҳ таъхир бад-ин ният некӯ бувад. Ва Ҳотами Асам гӯяд: «Шитоб аз шайтон аст, магар дар панҷ чиз: таоми меҳмон; ва таҷҳизи мурдагон; ва никоҳи духтарон; ва гузордани вом; ва тавба аз гуноҳон». Ва дар валима таъҷил суннат аст.

**Дуввум –** он ки мева тақдим кунад аввал; ва суфра аз тара холӣ нагузорад, ки чун бар суфра сабзӣ бошад, дар асар аст, ки малоика ҳозир шаванд. Бояд ки аз таомҳои хуштар пеш дорад, то аз он сер шаванд; ва одати бисёрхорагон он бошад, ки ғализ дар пеш доранд, то бештар тавон хӯрд; ва ин макрӯҳ аст. Ва одати гурӯҳе он аст, ки ҷумла таомҳо ба як бор пеш биниҳанд, то ҳар касе аз он хӯрад, ки хоҳад. Ва чун алвон мениҳад, бояд ки зуд барнагиранд, ки касе бошад, ки ҳанӯз сер нашуда бошад аз он таомҳо.

**Адаби саввум** – он ки таом андак нанињад, ки бемурувватӣ бошад; ва бисёр низ нанињад, ки такаббур бошад, магар барои он ният, ки он чи бимонад, онро њисоб набувад.

Иброњими Адњам рањматуллоњи алайњи таом бисёр биниҳод, сӯфиён гуфтанд: «Натарсӣ, ки он исроф бошад?», Иброҳим гуфт: «Дар таом исроф набувад». Ва бояд ки нахуст насиби иёл биниҳад, то чашми эшон бар хон набошад, ки чун чизе намонад, забон дароз кунанд дар меҳмонон ва ин хиёнат бувад ба меҳмон. Ва раво набошад меҳмонро, ки залла[1] кунад, чунон ки одати гурӯҳе аз сӯфиён аст, магар ки мизбон сареҳ бигӯяд – на ба сабаби шарм аз эшон – ва ё донанд аз дили вай, ки розӣ аст, он гоҳ раво бошад, ба шарти он ки бар ҳамкоса зулм накунад; агар зиёдатӣ баргирад, ҳаром бошад; ва агар мизбон кореҳ бошад, ҳаром бошад; ва фарқе набувад миёни он ва миёни дуздида; ва ҳар чи ҳамкоса даст бидорад – ба шарм, на ба дилхушӣ, он низ ҳаром бошад.

## Аммо одоби берун омадан

Он аст, ки ба дастурӣ берун ояд; ва мизбон бояд ки то ба дари сарой бо вай берун ояд, ки расул алайҳиссалом чунин фармудааст; ва бояд ки мизбон сухани хуш гӯяд ва кушодарӯй бувад ва меҳмон низ, агар тақсире бинад, даргузорад ва фурӯ пӯшад ба некӯхӯӣ, ки ҳусни хулқ аз бисёрии қурбот фозилтар аст. Дар ҳикоят аст, ки устоди Ҷунайд раҳимаҳуллоҳро кӯдаке бихонд ба даъват, ки падараш карда буд, чун ба дари сарой расиданд, падараш вайро дарнагузошт; вай бозгашт. Дигар бора кӯдак вайро бихонд, бозомад, падар андар нагузошт. Ҳамчунин, то чаҳор бор меомад, то дили кӯдак хуш мешавад ва бозмегашт, то дили падараш хуш мешавад. Ва вай дар миён фориғ ва андар он ҳар радде ва қабуле вайро ибрате буд, ки вай онро аз ҷои дигар медид.

# АСЛИ ДУВВУМ

## Одоби никоҳ аст

Бидон, ки никоҳ кардан аз ҷумлаи роҳи дин аст, ҳамчун таом хӯрдан, ҳамчунон, ки роҳи динро ба ҳаёт ва бақои шахси одамӣ ҳоҷат аст – ва ҳаёт бе таому шароб мумкин нест – ҳамчунин ба бақои ҷинси одамӣ ва насли вай ҳоҷат аст; ва ин бе никоҳ мумкин набошад. Пас никоҳ сабаби

[1] Ғизое, ки баъд аз меҳмонӣ аз суфра бардоранд ва бо худ бибаранд.

асли вуҷуд аст; ва таом сабаби бақои вуҷуд. Ва мубоҳ кардани никоҳ барои ин аст, на барои шаҳвот, балки шаҳват, ки офаридааст, ҳам барои он офаридааст, то муваккал бошад ва мутақозӣ, то халқро ба никоҳ орад, то соликони роҳи дин дар ҷуд ҳамеоянд ва роҳи дин мераванд, ки ҳама халқ барои дин офаридаанд ва барои ин гуфт: «Ва мо халақту-л-ҷинна ва-л-инса илло ли йаъбудуни».

Ва ҳарчанд одамӣ беш шавад, бандагони ҳазрати Рубубият бештар мешаванд ва уммати Мустафо алайҳиссалом беш мешавад ва барои ин гуфт расул алайҳиссалом: «Никоҳ кунед, то бисёр шавед, ки ман дар қиёмат мубоҳот кунам ба шумо бо уммати дигар пайғомбарон, то ба кӯдаке, ки аз шиками модар бияфтад, низ мубоҳот кунам». Пас савоби касе, ки саъй кунад, то бандае дарафзояд, то дар роҳи бандагӣ ояд, бузург бувад. Ва барои ин аст, ки ҳаққи падар бузург аст ва ҳаққи устод бузург аст, ки падар сабаби вуҷуд аст ва устод сабаби шинохти роҳ аст. Ва бад-ин сабаб гурӯҳе гуфтаанд, ки: «Никоҳ кардан фозилтар аз он ки ба навофили ибодот машғул шудан».

Ва чун маълум шуд, ки никоҳ аз ҷумлаи роҳи дин аст, шарҳи одоби он муҳим бошад. Ва шарҳи он ба шинохтани се боб ҳосил ояд:

Боби аввал дар фавоиду офоти никоҳ.

Боби дуввум дар одоби ақди нигоҳ.

Боби саввум дар одоби маишат ва зиндагонӣ пас аз никоҳ.

## БОБИ АВВАЛ

### Дар фавоид ва офоти никоҳ

Бидон, ки фазли никоҳ ба сабаби фавоиди вай аст ва фавоиди никоҳ панҷ аст:

### [Фавоиди никоҳ]

Фоидаи аввал – дар фарзанд аст ва ба сабаби фарзанд чаҳор гуна савоб аст.

**Савоби аввал** – он ки саъй карда бошад дар он чи маҳбуби Ҳақ таъоло аст аз вуҷуди одамӣ ва таносули вай. Ва ҳар ки ҳикмати офариниш бишиносад, вайро ҳеч шак намонад, ки ин маҳбуби Ҳақ таъоло аст, ки ҳар гоҳ ки Худованд замине, ки зироатро шояд, ба бандаи хеш диҳад ва тухм

ба вай диҳад ва ҷуфте гов ва олоти зироат ба вай таслим кунад ва муваккале бо вай фиристад, ки вайро ба зироат медорад, агар банда ҳеч хирад дорад, бидонад, ки мақсуди Худованд аз ин чист, агарчи Худованд ба забон бо вай нагӯяд. Ва Эзади таъоло, ки раҳим биёфарид ва олати мубошират биёфарид ва тухми фарзанд дар пушти мардон ва синаи занон биёфарид ва шаҳватро бар марду зан муваккал кард, бар ҳеч оқил пӯшида намонад, ки мақсуд аз ин чист. Чун касе тухм зоеъ кунад ва муваккалро ба ҳилат аз худ дур кунад, бешак аз роҳи мақсуди фитрат бигардида бошад. Ва барои ин буд, ки салаф ва саҳоба ризвонуллоҳу ъалайҳим аҷмаъин кароҳият доштаанд, ки азаб миранд, то Муозро ду зан фармон ёфт (мурд) дар тоун; ва вайро низ тоун падид омад, гуфт: «Маро зан диҳед, пеш аз он, ки бимирам, нахоҳам, ки азаб бошам, бимирам».

**Савоби дуввум** – бад-он, ки саъй карда бошад дар мувофиқати расул алайҳиссалом, то уммати вай бештар шавад, ки бад-он мубоҳот хоҳад кард. Ва барои ин наҳй кардааст аз никоҳи зане, ки ақим (нозой) бувад ва вайро кӯдаке набувад; ва гуфтааст, ки: «Ҳасире дар хона афканда бошад, беҳтар аз зане ақим». Ва гуфтааст, ки: «Зани зиште, ки зоянда бошад, беҳтар аз некӯе ақим». Ва бад-ин маълум шавад, ки никоҳ аз баҳри шаҳват нест, ки зане некӯ мар шаҳватро шоистатар аз зишт.

**Савобисеюм** – он ки аз фарзанд дуо ҳосил ояд, ки дар хабар аст, ки: «Аз ҷумлаи хайроте, ки савоби он мунқатеъ нашавад, яке фарзанди солеҳ аст, ки дуои вай пас аз марги падару модар пайваста мебошад ва ба падару модар мерасад». Ва дар хабар аст, ки: «Дуоро бар табақҳои нур бар мурдагон арза мекунанд ва бад-он сабаб осоишҳо меёбанд»;

**Савобичаҳорум** – он бувад, ки фарзанд бошад ки пеш аз падару модар фармон ёбад, то ранҷи он мусибат бикашад ва фарзанд шафеъи вай гардад, расул алайҳиссалом мегӯяд, ки: «Тифлро гӯянд, ки дар биҳишт шав, хешро бар хашму андӯҳ бияфканад ва гӯяд: «Бе падару модар, албатта, дар нашавам». Ва расул алайҳиссалом ҷомаи касе бигирифт ва мекашиду гуфт: «Чунин ки туро мекашам, тифл падару модари хешро ба биҳишт мекашад». Ва дар хабар аст, ки: «Атфол бар дари биҳишт ҷамъ шаванд ва ба як бор фарёд бардоранд ва модару падарро талаб кунанд, то он гоҳ ки эшонро дастурӣ бошад, ки дар миён ҷамъ шаванд ва ҳар кас дасти падару модари хеш гирад ба биҳишт дарорад».

Ва яке аз бузургон аз никоҳҳазар мекард, то шабе ба хоб дид, ки қиёмат бувад ва халқ дар ранҷи ташнагӣ монда ва гурӯҳе атфол қадаҳҳои заррину симин бар даст ва об медоданд гурӯҳеро, пас вай об хост, вайро

надоданд, гуфтанд туро дар миёни мо ҳеч фарзанд нест. Чун аз хоб бедор шуд дарвақт никоҳ кард.

**Фоидаи дуввум** – дар никоҳ он аст, ки дини хешро дар ҳисор кунад ва шаҳватро, ки олати шайтон аст, аз хештан боз кунад; ва барои ин гуфт расул алайҳиссалом ки: «Ҳар ки никоҳ кард, нимаи дини худро дар ҳисор кард». Ва ҳар ки никоҳ накунад, ғолиб он бувад, ки чашм аз назар ва дил аз васваса нигоҳ натавонад дошт, агарчи фарҷ нигоҳ дорад. Лекин бояд ки никоҳ бар нияти фарзанд бошад, на барои шаҳват, ки маҳбуби Худои таъоло ба ҷой овардан барои фармонро, на чунон бувад, ки барои дафъи муваккалро, ки шаҳват барои он офаридаанд, то мустаҳис (ангезанда, боис) ва мутақозӣ бувад, ҳарчанд дар вай ҳикмате ҳаст. Дигар он ки лаззате азим дар вай ниҳодаанд, то намудори лаззатҳои охират бошад, чунон ки оташ офаридаанд, то ранҷи он намудори оташи охират бошад, ҳарчанд лаззати мубоширот ва ранҷи оташ мухтасар бошад дар ҷанби лаззат ва ранҷи охират. Ва Эздро субҳонаҳу таъоло дар ҳар чи офаридааст, ҳикматҳост ва бошад ки дар як чиз ҳикматҳои бисёр бувад; ва он пӯшида бувад, илло бар бузургони уламо.

Ва расул алайҳиссалом мегӯяд, ки: «Ҳар зане, ки меояд, шайтоне бо вай бошад: чун касеро зане некӯ пеш ояд, бояд ки ба хона равад ва бо аҳли худ сӯҳбат кунад дарвақт, ки занон ҳама баробар бошанд дар ин маънӣ».

**Фоидаи саввум** – унс бошад ба дидори занон ва роҳате, ки дилро ҳосил ояд ба сабаби муҷоласату мазоҳ (шӯхӣ) бо эшон, ки он осоиш сабаби он бошад, ки рағбати ибодат тоза гардад, ки мувозибат бар ибодат малолат орад ва дил дар он гирифта шавад ва ин осоиш он қувватро бозоварад. Ва Алӣ разийаллоҳу анҳу мегӯяд, ки: «Роҳату осоиш ба як роҳ аз дилҳо боз мегиранд, ки дил аз он нобино шавад». Ва расул алайҳиссалом вақт будӣ, ки андар он мукошифот коре азим бар вай даромадӣ, ки қолаби вай тоқат надоштӣ, даст ба Оиша задӣ ва гуфтӣ: «Каллиминӣ йо Оиша» – «Бо ман сухан гӯй»; хостӣ, то қуввате диҳад худро, то тоқати кашидани бори ваҳй дорад. Чун вайро боз бад-ин олам додандӣ ва он қувват тамом шудӣ, ташнагии он кор ба вай ғолиб шудӣ, гуфтӣ: «Ариҳно, йо Билолу»[1], то рӯй ба намоз овардӣ; ва гоҳ будӣ, ки димоғро ба бӯи хуш қувват додӣ; ва барои ин гуфт: «Ҳуббиба илаййа мин дунйокум салосун: ат-тибу ва-н-нисоу ва қуррату ъайнӣ фӣ-с-салоти»; гуфт: «Се чизро дар ин дунё дӯсти ман сохтаанд: бӯи хуш ва за-

---

[1] Моро осоиш деҳ, эй Билол (Билол барои намози пайғамбар саллаллоҳу алайҳи ва олиҳи ва саллам азон мегуфтааст).

нону намоз»; валекин тахсис намозро фурӯ намуд, ки мақсуд он аст, ки гуфт: «Рӯшноии чашми ман дар намоз аст». Ва бӯи хушу занон осоиши тан аст, то қуввати он бояд ки ба намоз расад ва қурратулъайн (равшании чашм), ки дар вай аст, ҳосил кунад.

Ва барои ин буд, ки расул алайҳиссалом аз ҷамъи моли дунё манъ мекард, Умар гуфт разийаллоҳу анҳу: «Пас, аз ин ҷо чӣ чиз гирем?» Гуфт: «*Ли йаттахиза аҳадукум лисонан зокиран ва қалбан шокиран ва завҷатан мӯъминатан*». Гуфт: «Забони зокир ва дили шокир ва зани порсо»; занро қарини шукру зикр кард.

**Фоидаичаҳорум** – он бувад, ки зан темори хона бидорад ва кори рӯфтану пухтан ва шустан кифоят кунад, ки агар мард бад-ин машғул шавад, аз илму амал ва ибодат бозмонад; ва бад-ин сабаб зан ёр бувад дар роҳи дин. Ва бад-ин сабаб аст, ки Бӯсулаймони Доронӣ гуфта, ки: «Зани нек аз дунё нест, ки аз охират аст», яъне, ки туро фориғ дорад, то ба кори охират пардозӣ. Ва Умар мегӯяд разийаллоҳу анҳу: «Пас аз имон ҳеч неъмат нест бузургтар аз зани шоиста».

**Фоидаи панҷум** – он ки сабр кардан бар ахлоқи занон ва кифоят кардани муҳиммоти эшон ва нигоҳ доштани эшон бар роҳи шаръ, ҷуз ба муҷоҳидате тамом натавон кард. Ва он муҷоҳидат аз фозилтарин ибодот аст. Ва дар хабар аст, ки: «Нафақа кардан бар иёл аз садақа фозилтар». Ва бузургон гуфтаанд, ки: «Касби ҳалол барои фарзанд ва иёл кори абдол аст (мардони Худой). Ва Ибни ал-Муборак дар ғазв (ҷанг, ҷиҳод) буд, бо табақае аз бузургон, касе пурсид, ки: «Ҳеч амал ҳаст фозилтар аз ин, ки мо бад-он машғулем?» Гуфтанд, ки: «Ҳеч чиз фозилтар аз ин намедонем». Ибни ал-Муборак гуфт: «Ман медонам: касе, ки вайро иёлу фарзандон бошад ва эшонро дар салоҳ бидорад ва ба шаб аз хоб бедор шавад, эшонро бараҳна бинад, ҷома бар эшон бипӯшад; он амали вай аз ин фозилтар». Ва Бушри Ҳофӣ гуфт, ки: «Аҳмади Ҳанбалро се фазилат аст, ки маро нест: яке он ки вай ҳалол талаб кунад барои хеш ва барои иёл ва ман барои худ талаб кунаму бас». Ва дар хабар аст, ки: «Аз ҷумлаи гуноҳон гуноҳе аст, ки ҷуз ранҷи иёл кашидан каффорати он набошад». Ва якеро аз бузургон зан фармон ёфт, ҳарчанд никоҳ бар вай арза карданд, қабул накард, гуфт: «Дар танҳоӣ дил ҳозиртар ва ҳимматро ҷамътар меёбам»; шабе ба хоб дид, ки дарҳои осмон кушода будӣ ва гурӯҳи мардон аз паси якдигар фурӯ меомаданд ва дар ҳаво мерафтанд, чун ба вай расиданд, яке гуфт: «Ин он марди майшум (номуборак) аст»; дуввум гуфт: «Оре». Саввум гуфт: «Ин он марди майшум аст». Чаҳорум гуфт: «Оре». Ва тарсид аз ҳайбати эшон, ки бипурсидӣ, то бозпасини

эшон писаре буд, вайро гуфт: «Ин майшум киро ҳамегӯянд?» Гуфт: «Туро пеш аз ин ибодоти ту дар ҷумлаи аъмоли муҷоҳидон ба осмон меоварданд, акнун як ҳафта аст, то аз ҷумлаи муҷоҳидон берун кардаанд, надонам, то чӣ кардаӣ?» Чун аз хоб бедор шуд, дар ҳол никоҳе кард, то аз ҷумлаи муҷоҳидон бошад.

Ин аст ҷумлаи фавоиди никоҳ, ки бад-ин сабаб рағбат бояд кардан дар вай.

## [Офоти никоҳ]

Ва аммо офоти никоҳ се аст:

**Офатиаввал** – он ки: бошад ки аз талаби ҳалол оҷиз бувад – хоса дар чунин рӯзгор – ва бошад ки ба сабаби иёл дар шубҳат афтад, ё дар ҳаром ва он сабаби ҳалоки дини вай бувад ва они иёли вай. Ва ҳеч фазилат инро ҷабр накунад, ки дар хабар аст, ки: «Бандаро ба наздики тарозу бидоранд – ва вайро аъмоли некӯ бувад, ҳар яке чанд кӯҳе; пас вайро бипурсанд, ки: «Иёлро аз куҷо нафақа кардӣ?» Ва вайро бад-ин бигиранд, то ҳама ҳасаноти вай бишавад бад-ин сабаб, он гоҳ мунодо кунанд, ки: «Ин он мард аст, ки иёли вай ҷумлаи ҳасаноти вай бихӯрд ва вай гирифтор шуд». Ва дар асар аст, ки: «Аввал касе, ки дар банда овезад ба қиёмат, иёли вай бошад, гӯяд: «Бор Худоё, инсофи мо аз вай биситон, ки моро таоми ҳаром додааст ва мо надонистем ва моро он чи омӯхтанӣ буд, наёмӯхт, то дар ҷаҳл бимондем». Пас ҳар киро моли меросӣ набошад, ё касбе ҳалол набошад, вайро нашояд никоҳ кардан, илло бад-он ки яқин донад, ки агар накунад, дар зино афтад.

**Офати дуввум** – он ки: қиём кардан ба ҳаққи иёл натавон, илло ба хулқи некӯ ва сабр кардан бар муҳолоти эшон ва эҳтимол кардани ранҷи эшон ва ба тадбири корҳои эшон қиём кардан; ва ин ҳар касе натавонад; ва бошад ки эшонро биранҷонад ва бад-он базаҳкор шавад ё зоеъ фурӯ гузорад. Ва дар хабар аст, ки: «Касе аз иёл бигурезад, ҳамчун бандаи гурехта бошад: намозу рӯзаи вай мақбул набувад, то боз ба наздики эшон наравад». Ва дар ҷумла бо ҳар одамӣ нафсе аст, касе, ки бо нафси хеш барнаёяд, авлотар он бувад, ки дар ӯҳдаи нафси дигаре нашавад.

Бушри Ҳофиро гуфтанд: «Чаро никоҳ накунӣ?» Гуфт: «Аз ин оят метарсам, ки: «*Лаҳунна мислу-л-лазӣ ъалайҳинна би-л- маъруфи*»[1]. Ва Иброҳими Адҳам гуфт: «Никоҳ чӣ гуна кунам, ки маро ба зан ҳоҷат нест,

---

[1] Занонро бар мардон ҳақ аст, бад-он сон, ки мардонро бар эшон аст.

занеро ба хештан чун ғарра кунам?»

**Офати саввум** – он ки: дил ба андеша ва тадбири кори иёл мустағрақ шавад ва аз зикри Худои таъоло ва зикри охират ва сохтани зоди охират ва қиёмат бимонад. Ва ҳар чи туро аз зикри Ҳақ таъоло машғул кунад, он сабаби ҳалоки туст. Ва барои ин гуфт Ҳақ таъоло: «Ё айййуҳа-*л-лазина оману, ло тулҳикум амволукум ва ло авлодукум ъан зикриллоҳи*»[1]. Пас ҳар касеро, ки вайро қуввати он набувад, ки шуғли иёл вайро аз Худои таъоло машғул накунад, чунон ки расул буд алайҳиссалом; ва донад, ки агар никоҳ накунад, ҳамеша бар сари зикр ва ибодат хоҳад буд ва аз ҳаром эмин бошад, никоҳ нокардан вайро фозилтар; ва агар аз зино битарсад, никоҳ вайро фозилтар; ва ҳар ки натарсад, никоҳ нокардан вайро фозилтар, хосса касе, ки бар ҳалол қодир бувад ва бар хулқу шафқати хеш эмин бувад ва донад, ки никоҳ варо аз зикри Ҳақ таъоло машғул нахоҳад кард ва низ бардавом ба зикр машғул бихоҳад буд.

## БОБИ ДУВВУМ

### Дар кайфияти ақд ва одоби он ва сифоте, ки нигоҳ бояд дошт

Аммо шароити никоҳ панҷ аст:

**Аввал –** валӣ аст, ки бе валӣ никоҳ дуруст набувад ва ҳар ки валӣ надорад, валии вай султон бувад.

**Дуввум –** ризои зан, магар ки дӯшиза бувад, чун падар вайро бидиҳад ё падари падар, ба ризои вай ҳоҷат набошад; ва ҳам авлотар он бошад, ки бар вай арза кунанд, он гоҳ агар хомӯш бувад, кифоят бувад.

**Саввум –** ду гувоҳи адл бибояд ки ҳозир бувад ва авлотар он бувад, ки ҷамъе аз аҳли салоҳҳозир шаванд ва бар ду иқтисор накунанд. Пас агар ду мард бошад мастур[2], ки фисқи эшон марду занро маълум набошад, никоҳ дуруст бувад.

**Чаҳорум** – он ки *лафзи* эҷобу қабул бигӯянд валӣ ва шӯй ё вакили эшон, чунон ки сареҳ бувад; ва *лафзи* никоҳ ё тазвиҷ ё порсии он бигӯянд; ва суннат он аст, ки валӣ гӯяд – пас аз он ки хутба бархонда бошад: «Бисмиллоҳи ва биллоҳи ва-*л*-ҳамду *лиллоҳи*, фалонро ба никоҳ ба ту додам ба чандин кобин». Ва шӯй гӯяд, ки: «Бисмиллоҳи ва-*л*-ҳамду *лиллоҳи*, ин никоҳ бад-ин кобин пазируфтам». Ва авлотар он бувад, ки

---

[1] Эй касоне, ки гаравидед, мабодо ки амвол ва фарзандонатон шуморо аз ёди Худо машғул дорад!

[2] Пӯшида: касе, ки мардумро бар ҳоли ӯ огоҳӣ нест.

занро бинанд пеш аз ақд, то чун биписандад, ақд кунад, ба улфат умедвортар бувад; ва бояд ки қасду нияти вай аз никоҳ фарзанд бошад ва нигоҳ доштани чашму дил аз ношоист; ва мақсуд таматтӯъ ва ҳаво набувад.

**Панҷум** – он ки зан ба сифате бувад, ик вайро никоҳи вай ҳалол бувад ва қариб бист сифат аст, ки никоҳ бад-он ҳаром бувад:

Чи ҳар зане, ки дар никоҳи дигаре бошад; ё дар иддати дигаре бувад; ё муртад бошад; ё бутпараст бувад; ё зиндиқ бошад, ки ба қиёмат ва Худою расул имон надорад; ё ибоҳатӣ бошад, ки раво дорад занро бо мардон нишастан ва намоз нокардан ва гӯяд, ки моро ин мусаллам аст ва бад-ин уқубат нахоҳад буд; ё тарсо бошад; ё ҷуҳуд – аз насли касоне, ки эшон ҷуҳудӣ ва тарсоӣ пас аз фиристодани расули мо алайҳиссалом гирифта бошанд; ва ё банда бошад ва мард бар кобини зане озод қодир бошад; ва ё аз зино эмин бошад бар хештан; ё дар мулки ин мард бувад ҷумлаи вай ё баъзе аз вай; ё хешованд ва маҳрами мард бувад; ё ба сабаби шир хӯрдан бар вай ҳаром шуда бошад; ё ба мусоҳират (пайванди домодӣ) ҳаром шуда бошад, чунон ки пеш аз ин бо фарзанди вай никоҳ карда бошад; ё бо модар ва ҷаддаи ӯ никоҳ карда бошад ва сӯҳбат низ карда; ё ин зан дар никоҳи падар ё дар никоҳи писари вай буда бошад; ё мард чаҳор зани дигар дорад ҷуз вай ва вай зани панҷум бошад; ё хоҳар ё амма ё холаи вайро ба занӣ дорад, ки ҷамъ кардан миёни эшон нашояд – ва ҳар ду зане, ки миёни эшон хешовандӣ бувад, ки агар яке мард будӣ ва яке зан, миёни эшон никоҳ набастӣ – раво набошад, ки марде миёни эшон ҷамъ кунад; ва ё дар никоҳи вай буда бошад ва се талоқ дода бошад; ё се роҳ хариду фурӯхт карда бошад, то шӯи дигаре накунад, ҳалол нашавад, ё миёни эшон *лиъон*[1] рафта бошад; ё ин зан ё мард муҳрим бувад ба ҳаҷ ё ба умра; ё ин зан ятим бошад ва тифл, ки никоҳи вай нашояд, то болиғ нашавад. Ҷумлаи ин занонро никоҳ ботил бувад. Ин аст шароити ҳалолӣ ва дурустии никоҳ.

### [Сифоти занон дар никоҳ]

Аммо сифоте, ки суннат аст нигоҳдошти он дар занон, ҳашт аст:

### Сифати аввал

Порсоӣ, ки он асл аст, ки зани нопорсо агар дар мол хиёнат кунад,

---

[1] Якдигарро лаънат карда бошанд; масъалаи фиқҳӣ аст.

кадхудой[1] бад-он мушавваш шавад; ва агар дар тан хиёнат кунад: агар мард хомӯш шавад, аз нуқсони ҳамият (ғайрат) ва нуқсони дин бувад ва миёни халқ накӯҳида ва сиёҳрӯй бошад; ва агар хомӯш набошад, айши ҳама мунағғас бувад; ва агар талоқ диҳад, бошад ки ба дил овехта бувад; ва агар бо нопорсой некӯ бувад, ин бало азимтар бувад; ва ҳар гаҳ ки чунин бувад, он беҳтар, ки талоқ диҳад, магар ки ба дил овехта бошад, ки яке гила кард аз нопорсоии зани хеш, расул гуфт алайҳиссалом: «Талоқ деҳ вайро». Гуфт: «Вайро дӯст дорам». Гуфт: «Нигоҳ дор». Чи агар талоқ диҳад, вай низ дар фасод афтад аз паси вай.

Ва дар хабар аст, ки ҳар ки занеро барои ҷамол ё мол бихоҳад аз ҳар ду маҳрум бимонад; ва чун барои дин хоҳад, мақсуди мол ва ҷамол худ ҳосил ояд.

### Сифати дуввум

Хулқи некӯст, ки зани бадхӯй носипос бувад ва салита (забондарози бешарм) бувад ва талаби муҳол кунад; ва айш бо вай мунағғас бувад; ва сабаби фасоди дин бувад.

### Сифати саввум

Ҷамол аст, ки сабаби улфат он бошад; ва барои ин аст, ки дидор пеш аз никоҳ суннат аст. Расул гуфт алайҳиссалом: «Дар чашми занони ансор чизест, ки дил аз он нафрат гирад, ҳар ки бо эшон никоҳ хоҳад кардан, аввал бибояд нигарист». Ва гуфтаанд: «Ҳар никоҳе, ки пеш аз дидор бувад, охири он андӯҳ ва пушаймонӣ бувад».

Ва он ки расул алайҳиссалом гуфтааст, ки занонро бадин бояд хост, не баҷамол; ва маънӣ он аст, ки ба муҷарради ҷамол набояд хост, бе диёнат; ва маънӣ он нест, ки ҷамол низ нигоҳ набояд дошт. Аммо агар касеро мақсуд аз никоҳ фарзанд бувад ба муҷаррад ва суннати ҷамол нигоҳ надорад – ин бобе бошад аз зӯҳд; Аҳмад ибни Ҳанбал зани якчашмро ихтиёр кард бар хоҳари вай, ки боҷамол буд, ба сабаби он ки гуфтанд, ки ин якчашм оқилтар аст.

### Сифати чаҳорум

Он ки кобин сабук бошад. Расул мегӯяд алайҳиссалом ки: «Беҳтарини занон ононанд, ки ба кобин сабуктар бошанд ва ба рӯй некӯтар». Ва кобин гарон кардан макрӯҳ аст; расул алайҳиссалом баъзе аз никоҳҳо ба даҳ дирам кардааст ва фарзандони хешро зиёдат аз чаҳорсад дирам на-

[1] Кадхудо: мард ва бузург ва раиси хона аст дар муқобили кадбону, ки зани хона аст.

додааст.

### Сифати панҷум

Он ки ақим набошад. Расул мегӯяд алайҳиссалом ки: «Ҳасире дар гӯшаи хона беҳ аз зане, ки назояд».

### Сифати шашум

Он ки дӯшиза бувад, ки ба улфат наздиктар бувад ва он, ки шӯй дида бошад, бештар он бувад, ки дили вай бад-он пешин нигарон бувад. Ҷобир разийаллоҳу анҳу зане хоста буд – саййиба[1], расул алайҳиссалом гуфт: «Чаро бикр нахостӣ, то вай бо ту бозӣ кардӣ ва ту бо вай?»

### Сифати ҳафтум

Он ки аз насабе мӯҳтарам бошад ва аз насаби дину салоҳ бошад, ки беасл адаб ноёфта бувад ва ахлоқи нописандида дорад; ва бошад ки он хулқ ба фарзанд сироят кунад.

### Сифати ҳаштум

Он ки аз хешовандони наздик набувад: дар хабар аст, ки фарзанд аз он заиф ояд, магар сабаб он бошад, ки шаҳват дар ҳаққи хешованд заифтар бувад.

Ин аст сифоти занон.

Аммо валӣ, ки фарзанди худро ба занӣ диҳад, бар вай воҷиб бувад, ки маслиҳати вайро нигоҳ дорад; ва касе ихтиёр кунад, ки шоиста бошад ва аз марди бадхӯву зишт ва оҷиз аз нафақа ҳазар кунад; ва чун куфв (баробар) набошад, никоҳ раво набувад; ва ба фосиқ додан раво набувад; ва расул гуфт алайҳиссалом: «Ҳар ки фарзанди хеш ба фосиқ диҳад, раҳими вай қатъ гардад». Ва гуфт: «Ин никоҳ бандагӣ аст; бинигаред, то фарзанди худро бандаи кӣ мегардонед».

## БОБИ СЕЮМ

### Дар одоби зиндагӣ кардан бо занон

[1] Зане, ки дӯшиза ва бикр набошад.

**аз аввали никоҳ то ба охир**

Бидон, ки чун маълум шуд, ки никоҳ асле аст аз усули дин, бояд ки одоби дин дар вай нигоҳ дорад, агар на, фарқ набошад миёни никоҳи одамиён ва гушнии сутурон. Пас дар дувоздаҳ кор адаб нигоҳ бояд дошт:

**Адаби аввал**

Валима аст; ва ин суннате муаккад аст. Расул алайҳиссалом Абдурраҳмони Авфро гуфт – чун никоҳ карда буд: «Авлим ва лав би шотин» – «Валима кун, агар ҳама ба як гӯсфанд бошад». Ва ҳар ки гӯсфанд надорад, он қадар аз таом, ки пеши дӯстон ниҳанд валима бошад. Расул алайҳиссалом чун Сафияро никоҳ кард, аз писти (орд) ҷав ва хурмо валима кард. Пас он қадар, ки мумкин бошад, бибояд кард – таъзими кори никоҳро; ва бояд ки аз се рӯзи аввал дарнагузаронад; ва агар таъхир афтад, аз ҳафта берун нашавад.

Ва суннат аст даф задан ва никоҳ изҳор кардан[1] ва бад-он шодӣ намудан, ки азизтарини халқ бар рӯи замин одамиёнанд ва фатҳи боби офариниши эшон никоҳ аст. Пас ин шодӣ дар маҳалли хеш бувад ва самоъ ва даф задан дар чунин вақт суннат аст.

Ривоят аст аз Рабиъа бинти Муаввад, ки гуфт: «Он шаб, ки маро арӯс карданд, рӯзи дигар расул алайҳиссалом даромад ва канизакон даф мезаданд ва суруд мегуфтанд, чун расулро бидиданд, санои расул алайҳиссалом гуфтан гирифтанд ба шеър, расул гуфт алайҳиссалом: «Ҳамон гӯед, ки мегуфтед»; ва нагузошт, ки санои вай гӯянд бар даф, ки ҷидд ба бозӣ омехтан писандида набошад ва санои вай ҷидд бошад.

**Адаби дуввум**

Хӯи некӯ пеш гирифтан бо занон; ва маънии хӯи некӯ он бошад, ки эшонро наранҷонанд, балки он ки ранҷи эшон таҳаммул кунанд ва бар муҳол гуфтан ва носипосӣ кардани эшон сабр кунанд, ки дар хабар аст, ки: «Занонро аз заъфу аврат офаридаанд; доруи заъфи эшон хомӯш будан аст ва доруи аврати эшон хона бар эшон зиндон кардан аст». Расул мегӯяд алайҳиссалом: «Ҳар ки бар хӯи бади аҳли хеш сабр кунад, вайро чандон савоб диҳанд, ки Айюбро доданд бар балои вай; ва ҳар зан, ки бар хӯи бади шӯй сабр кунад, савоби вай чун савоби Осия зани Фиръавн бувад». Ва охирин хабар, ки ба вақти вафот аз расул шуниданд, ин буд, ки дар зери забон мегуфт: «Намоз ба пой доред ва бандагонро некӯ до-

---

[1] Мақсуд ошкоро сохтани арӯсӣ аст.

ред ва Аллоҳ Аллоҳ дар ҳадиси занон, ки эшон асиронанд дар дасти шумо: бо эшон зиндагонӣ некӯ кунед».

Ва расул алайҳиссалом хашму сафрои[1] занон эҳтимол кардӣ; рӯзе зани Умар разийаллоҳу анҳу ҷавоби вай боздод дар хашм, Умар гуфт разийаллоҳу анҳу: «Ё лакоъ (нокасу фурӯмоя ва забоннофаҳм), ҷавоб бозмедиҳӣ?» Гуфт: «Оре, расул аз ту беҳтар аст ва занон ӯро ҷавоб бозмедиҳанд». Умар гуфт: «Агар чунин аст, вой бар Ҳафса, ки хоксор шуд». Он гоҳҲафсаро бидид – духтари хеш, ки зани расул алайҳиссалом буд – ва гуфт: «Зинҳор, то ҷавоб бознадиҳӣ расулро алайҳиссалом; ва ба духтари Абӯбакр ғарра нашавӣ, ки расул алайҳиссалом ӯро дӯст дорад, аз вай эҳтимол кунад». Ва як рӯз зане ба хашм даст бар синаи расул зад, модари вай бо вай дуруштӣ кард, ки чаро чунин кардӣ? Расул алайҳиссалом гуфт: «Бигузор, ки эшон беш аз ин низ кунанд ва ман даргузорам». Ва расул гуфт алайҳиссалом: «Хайрукум, хайрукум ли аҳлиҳи ва ано хайрукум ли аҳлӣ – «Беҳтарини шумо он аст, ки бо аҳли хеш беҳтар аст ва ман бо аҳли хеш аз ҳама беҳтарам».

**Адабисеюм**

Он аст, ки бо эшон мазоҳ кунад ва бозӣ кунад ва гирифта набошад ва ба дараҷаи ақли эшон бошад. Ва ҳеч кас бо аҳл чандон тибат (шӯхиву ширинзабонӣ) накардӣ, ки расул алайҳиссалом, то он ҷо, ки бо Оиша ба ҳам бидавид, то кӣ дар пеш шавад; расул алайҳиссалом дар пеш шуд; як бори дигар боз давид, Оиша дар пеш шуд; расул алайҳиссалом гуфт: «яке ба яке, ин бад-он бишавад», яъне: акнун баробарем. Ва як рӯз овози зангиён шунид, ки бозӣ мекарданд ва пой мекӯфтанд, Оишаро гуфт: «Хоҳӣ, ки бибинӣ?» Гуфт: «Хоҳам». Бархост ва наздиктар даромад ва даст пеш дошт, то Оиша занахдон бар соиди расул алайҳиссалом ниҳод ва назора кард соате дар он, гуфт: «Ё Оиша, бас набошад?» Гуфт: «Хомӯш». То се бор бигуфт, он гоҳ басанда кард. Ва Умар разийаллоҳу анҳу бо ҷидду дуруштии вай дар корҳо, мегӯяд, ки: «Мард бояд ки бо аҳли хеш чун кӯдаке бошад ва чун аз вай кадхудоӣ хоҳанд, чун мардон бувад». Ва гуфтанд: «Мард бояд ки хандон бошад, ки дарояд ва хомӯш бувад, ки берун шавад, ҳар чи ёбад, бихӯрад ва аз ҳар чи наёбад, напурсад».

**Адабичаҳорум**

Он ки мазоҳу бозӣ бад-он ҳад нарасонад, ки ҳайбати вай ба ҷумлагӣ

[1] Авҷотталхӣ:; дар замони пеш тасаввур мекардан, ки иллати он аз тағйири ҳолати сафро мебошад.

бияфтад ва бо эшон дар ҳавои ботил мусоидат накунад, балки чун коре бинад, ки ба хилофи мурувват ё хилофи шариат бувад, сиёсат кунад, чи агар бигузорад, мусаххари эшон гардад, ки Худои таъоло фармудааст: «Ар-риҷолу қаввомуна ъала-н-нисои» – «Бояд ки мард бар зан муставлӣ бошад». Расул гуфт алайҳиссалом: «Таъиса ъабду-з-завҷати» – «Нагунсор аст касе, ки бандаи зан бошад». Чи зан бояд ки бандаи мард бувад. Ва гуфтаанд, ки: «Бо занон мушоворат бояд кард ва боз хилоф бояд кард дар он чи гӯянд». Ва ҳақиқати нафси зан ҳамчун нафси туст, агар андаке фаро бигузорӣ, аз даст бишавад; ва аз ҳад даргузарад; ва тадорук душвор бувад.

Ва дар ҷумла дар занон заъфе аст, ки илоҷи он эҳтимол бувад ва кажӣ (каҷӣ) аст, ки илоҷи он сиёсати мард бошад. Мард бояд ки чун табиб устод бувад, ки ҳар илоҷе ба вақти хеш нигоҳ медорад. Ва дар ҷумла сабру эҳтимол ғолиб бояд ки бувад, ки дар хабар аст, ки: «Масали зан ҳамчун устухони паҳлӯ аст: агар хоҳӣ, ки рост кунӣ, бишиканад».

**Адаби панҷум**

Он аст, ки дар ҳадиси ғайрат эътидол нигоҳ дорад ва аз ҳар чи мумкин бувад, ки аз он офат хезад, боздорад: то тавонад берун нагузорад ва ба бому дар нагузорад, ки ҳеч номаҳрам вайро бинад ва нагузорад, ки ба равзан ва тоқча ба назораи мардон шавад, ки офат аз чашм хезад; ва он аз даруни хона нахезад, балки аз равзану тоқча ва дару бом хезад. Ва нашояд ки ин маънӣ осон гузорад. Ва набояд ки бе сабабе гумони бад барад ва тааннут (бадзабонӣ ва сахтгирӣ) кунад ва ғайрат аз ҳад набарад ва дар таҷассуси ботини корҳо муболиғат накунад.

Вақте расул алайҳиссалом наздики шаҳр буд, ки аз сафаре расида буд, наҳй карду гуфт: «Ҳеч кас имшаб ба хона наравад – ногоҳ ва сабр кунед то фардо». Ду тан хилоф карданд: ҳар яке дар хонаи хеш коре мункар диданд. Ва Алӣ разийаллоҳу анҳу мегӯяд, ки: «Ғайрат бар занон аз ҳад мабаред, ки он гоҳ мардумон бидонанд ва бад-он сабаб забон бо эшон дароз кунанд». Ва асли ғайрат он аст, ки роҳи чашми эшон аз номаҳрам баста дорад.

Расул алайҳиссалом Фотимаро гуфт, ки: «Занонро чӣ беҳтар?», гуфт: «Он ки ҳеч мард эшонро набинад», расулро алайҳиссалом хуш омад, вайро дар канор гирифту гуфт: «Зуррийату баъзиҳо мин баъзин»[1]. Ва Муоз ибни Ҷабал зани хешро бизад, ки ба равзане фурӯ нигарист ва занро, ки себе бишикаст, порае худ бихӯрд ва порае ба ғулом дод, вайро бизад. Умар

[1] Баъзе зодаи баъзеи дигаранд.

разийаллоҳу анҳу гуфт: «Занонро ҷомаи некӯ макунед, ки то дар хона бинишинанд, ки чун ҷомаи некӯ доранд, орзуи берун шуданашон падид ояд». Ва дар рӯзгори расул алайҳиссалом занонро дастурӣ буд, то пӯшида ба ҷамоат шудандӣ ба масҷид дар саффи бозпасин. Дар рӯзгори саҳоба манъ карданд, Оиша гуфт разийаллоҳу ъанҳо: «Агар расул алайҳиссалом бидидӣ, ки акнун занон бар чӣ сифатанд, ба масҷид нагузоштӣ. Ва имрӯз манъ аз масҷиду маҷлис ва назора фаризатар аст, магар пирзан, ки ҷомаи халақ (кӯҳнаву мундарис) дарпӯшад, ки аз он халале набошад».

Ва офати бештари занон аз маҷлиси назора хезад. Ва ба ҳар ҷое, ки бими фитна бувад, раво набошад занро, ки чашм нигоҳ надорад, ки нобиное дар хонаи расул алайҳиссалом омад ва Оиша ва зане дигар нишаста буданд, барнахостанду гуфтанд, ки нобиност. Расул гуфт алайҳиссалом: «Агар вай нобиност, шумо низ нобиноед?»

**Адаби шашум**

Он, ки нафақа некӯ кунад: танг нагирад ва исроф накунад ва бидонад, ки савоби нафақа кардан бар иёл беш аз савоби садақа аст. Расул мегӯяд: «Диноре, ки марде дар ғазо нафақа кунад ва диноре, ки бад-он бандае озод кунад ва диноре, ки бар иёл нафақа кунад, фозилтарин ва нерумандтарин ин динор аст, ки бар иёл нафақа кунад».

Ва бояд ки ҳеҷ таоми хуш танҳо нахӯрад ва агар бихоҳад хӯрад, пинҳон дорад ва таоме, ки нахоҳад сохт, сифати он дар пеши эшон нагӯяд. Ва Ибни Сирин мегӯяд, ки: «Дар ҳафтае як бор бояд ки ҳалво ё ширинаие созад, ки аз ҳаловат даст боздоштан ба якборагӣ аз мурувват набошад». Ва нон бо аҳл ба ҳам хӯрад ва ба ҷамъ – чун меҳмоне дигар надорад, ки дар асар чунин аст, ки: «Худой ва фариштагон салавот медиҳанд бар аҳли байте, ки таом ҷумла ба ҳам хӯранд». Ва асл он аст, ки он чи нафақа кунанд аз ҳалол ба даст орад, ки ҳеч хиёнату ҷафо беш аз ин набувад, ки эшонро ба ҳаром парварад.

**Адаби ҳафтум**

Он ки ҳар чи занонро аз илми дин дар кори намозу таҳорат ва ҳайзу ғайри он ба кор ояд, эшонро биёмӯзад. Ва чун мард биёмӯхт, занро раво набошад, ки бе дастурӣ бишавад ва бипурсад. Ва агар наёмӯхт, бар зан воҷиб шавад, ки берун шавад ва бипурсад. Ва агар мард дар ин тақсир кунад, мард осӣ шавад, ки Худои таъоло мегӯяд: «Қу анфусакум ва аҳликум норан...» Ал-ояту – «Худро ва аҳли худро аз оташи дӯзах нигоҳ доред». Ва ин миқдор бояд ки биёмӯзад, ки чун пеш аз офтоб фурӯ шу-

дан ҳайз мунтақтеъ шавад, намози пешин ва дигар қазо бояд кард ва чун пеш аз субҳ баромадан ҳайз мунтақтеъ шуд, намози шом ва хуфтан қазо бояд кард; ва бештари занон ин надонанд.

**Адаби ҳаштум**

Он, ки агар ду зан дорад, миёни эшон баробар дорад, ки дар хабар аст, ки: «Ҳар ки ба як зан майли зиёдат кунад, рӯзи қиёмат меояд ва як нимаи вай кӯж шуда». Ва баробарӣ дар ато додан ва шаб бо эшон будан нигоҳ дорад, аммо дар дӯстӣ бо эшон ва мубошират кардан воҷиб нест, ки ин дар ихтиёр наёяд.

Расул алайҳиссалом ҳар шабе назди як зане мебуд, аммо Оишаро дӯсттар доштӣ ва мегуфт: «Бор Худоё, он чи ба дасти ман аст, ҷаҳд мекунам, аммо дил ба дасти ман нест». Ва агар касе аз як зан сер шуда бошад ва нахоҳад, ки бар вай шавад, бояд ки талоқ диҳад ва дар банд надорад. Расул алайҳиссалом Сударо талоқ хост дод, ки бузург шуда буд, гуфт: «Ман навбати хеш ба Оиша додам, маро талоқ мадеҳ, то дар қиёмат аз ҷумлаи занони ту бошам». Вайро талоқ надод ва ду шаб ба наздики Оиша буд ва як шаб ба назди ҳар зане.

**Адаби нӯҳум**

Он ки чун зане бефармонӣ кунад ва тоати шӯй надорад, варо ба талаттуфу рифқ ба тоат орад, агар тоат надорад, хашм гирад ва дар ҷомаи хоб пушт сӯи вай кунад; агар тоат надорад, се шаб ҷомаи хоб ҷудо кунад. Пас агар суд надорад, вайро бизанад, чунон ки бар рӯй назанад ва сахтназанад, ки ҷое бишиканад; ва агар дар намоз ё кори дин тақсир кунад, раво бувад, ки аз вай хашм гирад моҳе ва чандон ки бошад, ки расул алайҳиссалом як моҳ аз ҷумлаи занон хашм гирифт.

**Адаби даҳум**

Дар сӯҳбат кардан аст. Бояд ки рӯй аз қибла бигардонад ва дар ибтидо ба ҳадису бозӣ ва қублаву (бӯса) муониқат дили вай хуш кунад. Расул гуфтааст алайҳиссалом: «Мард набояд ки бар зан афтад чун сутур, бояд ки дар пеши сӯҳбат расуле бошад». Гуфтанд: «Ё расулуллоҳ, он расул чист?». Гуфт: «Бӯса додан». Пас чун ибтидо хоҳад кард, бигӯяд: «Бисмиллоҳи-л-ъалийи-л-ъазим. Аллоҳу акбару, Аллоҳу акбару» ва агар «Қул Ҳуваллоҳу аҳад», бархонад нахуст, некӯтар ояд ва бигӯяд: «Аллоҳумма ҷаннибно-ш-шайтона ва ҷанниби-ш-шайтона миммо

рузиқно»[1], ки дар хабар аст, ки ҳар ки ин бигӯяд, кӯдаке, ки бошад, аз шайтон эмин бошад. Ва дар вақти инзол бояд ки ба дил бияндешад, ки: Ал-ҳамду *лиллоҳи-л-лазӣ* халақа мина-*л*-мои башаран фа ҷаъалаҳу насабан ва сиҳран[2].

Он гоҳ чун инзол кард, сабр кунад, то занро низ инзол афтад, ки расул гуфтааст алайҳиссалом: «Се чиз аҷзи мард бошад: яке он ки касеро бинад, ки вайро дӯст дорад ва номи вай маълум накунад; дуввум он ки бародаре вайро каромат кунад, он каромат рад кунад; саввум: пеш аз он ки ба бӯса ва муониқа машғул шавад, сӯҳбат кунад ва он гоҳ ки ҳоҷати вай раво шавад, сабр накунад, то ҳоҷати зан низ раво шавад». Ва аз амирулмӯъминин Алӣ ва Муовия ва Абӯҳурайра ривоят кардаанд, ки сӯҳбат дар шаби нахустини моҳ ва шаби бозпасин ва шаби нима кароҳият аст, ки шаётин дар ин шабҳо ҳозир оянд ба вақти сӯҳбат. Ва бояд ки дар ҳоли ҳайз хештан аз сӯҳбат нигоҳ дорад. Аммо бо зани ҳоиз бараҳна хуфтан раво бошад ва пеш аз ғусли ҳайз низ нашояд. Ва чун як бор сӯҳбат кард ва дигар бора хоҳад кард, бояд ки хештан бишӯяд. Ва агар ҷунуб чизе хоҳад хӯрд, бояд ки таҳорати кеҳин (вузӯ) бикунад ва чун бихоҳад хуфтан, низ вузӯ кунад, агарчи ҷунуб бошад, ки суннат чунин аст. Ва пеш аз ғусл мӯю нохун боз накунад, то бар ҷинобат аз вай ҷудо нашавад. Ва авлотар он аст, ки об ба раҳим расонад ва боз нагирад. Ва агар азл кунад, дуруст он аст, ки ҳаром набошад. Ва марде аз расул алайҳиссалом пурсид, ки маро канизаке аст ходима ва намехоҳам, ки обистан шавад, ки аз кор бимонад. Гуфт, «Азл кун, ки агар тақдир карда бошад, фарзанд худ падид ояд». Пас аз он биёмад, ки фарзанд падид омад. Ва Ҷобир мегӯяд: «Кунно наъзилу ва-*л*-Қуръони йанзилу» – «Мо азл мекардем ва ваҳй меомад ва моро наҳй накарданд».

**Адаби ёздаҳум**

Дар омадани фарзанд аст. Бояд ки чун фарзанд омад, дар гӯши рости вай бонги намоз кунад ва дар гӯши чап қомат кунад, ки дар хабар аст, ки ҳар ки чунин кунад, кӯдак аз беморӣи кӯдакон эмин шавад. Ва вайро номи некӯ кунад ва дар хабар аст, ки: «Дӯсттарин номҳо назди Худои таъоло Абдуллоҳ ва Абдурраҳмон ва Абдурраҳим ва чунин номҳост»; ва кӯдак агарчи аз шикам бияфтад, суннат аст варо ном ниҳодан. Ва ақиқа[3] суннате муаккад аст: духтарро ба як гӯспанд ва писарро ба ду гӯспанд ва

---

[1] Худоё, шайтонро аз мо дур кун ва шайтонро аз он чи рӯзии мо кардаӣ, дур соз.

[2] Сипос Худойро, ки аз об одамӣ офарид, пас ӯро гардонид соҳиби насаб ва пайванди домодӣ.

[3] Гӯспанде, ки дар ҳангоми тарошидани мӯи сари фарзанди тоза ба дунё омада, қурбонӣ мекунанд.

агар яке бувад ҳам, рухсат аст. Ва Оиша разийаллоҳу ъанҳо гуфтааст, ки: «Устухони ақиқаро набояд шикаст». Ва суннат он аст, ки: чун фарзанд биёяд, ширинишe ба коми вай бибояд дар кардан; ва рӯзи ҳафтум мӯи вай бибояд сутурдан ва ҳамсанги мӯй зар ё сим садақа додан. Бояд ки ба сабаби духтар кароҳат нанамояд ва ба писар шодии бисёр накунад, ки надонад, ки беҳӣ дар кадом аст ва духтар муборактар бувад ва савоб дар вай бештар бувад; ва расул гуфт алайҳиссалом: «Ҳар ки вайро се духтар бувад ё се хоҳар, ранҷи эшон бикашад ва шуғли эшон бисозад, Худои таъоло ба сабаби раҳми вай бар эшон ва бар вай раҳмат кунад». Яке гуфт: «Ё расулуллоҳ агар ду дорад?». Дигаре гуфт: «Агар яке дорад?». Гуфт: «Агар яке дорад низ». Ва низ расул гуфт алайҳиссалом: «Ҳар ки як духтар дорад, ранҷур аст ва ҳар ки ду дорад, гаронбор аст, ҳар ки се дорад, эй мусалмонон, вайро ёрӣ диҳед, ки вай бо ман дар биҳишт ҳамчун ду ангушт бошад» яъне наздик. Ва гуфт: «Ҳар ки аз бозор навбовае (чизи навдаромада, меваи наврасида) харад ва ба хона барад, ҳамчун садақае бошад ва бояд ки ибтидо ба духтар кунад, он гоҳ ба писар, ки ҳар духтареро шод кунад, ҳамчунон бувад, ки аз бими Худой бигириста бувад ва ҳар ки аз бими Худои таъоло бигиряд, тани вай бар оташ ҳаром бувад».

**Адаби дувоздаҳум**

Он, ки то битавонад, талоқ надиҳад, ки Худои таъоло аз ҷумлаи мубоҳот талоқро душман дорад; ва дар ҷумла ранҷонидани касе мубоҳ нашавад, илло ба зарурате. Чун ҳоҷат афтад ба талоқ, бояд ки яке беш надиҳад, ки се ба як бор макрӯҳ аст.

Ва дар ҳоли ҳайз талоқ додан ҳаром аст ва дар ҳоли покӣ, ки сӯҳбат карда бошад, ҳам ҳаром бувад. Ва бояд ки узре орад дар талоқ – бар сабили талаттуф; ва ба хашму истихфоф талоқ надиҳад; он гоҳҳадяе диҳад вайро, ки дили вай бад-он хуш шавад ва сирри зан бо ҳеч кас нагӯяд. Ва пайдо накунад, ки ба чи айб талоқ медиҳад. Якеро пурсиданд, ки занро чаро талоқ медиҳӣ? Гуфт: «Сирри зани хеш ошкоро натавон кард». Чун талоқ дод, гуфтанд: «Чаро талоқ додӣ?» Гуфт: «Маро бо зани касон чӣ кор, то ҳадиси вай кунам».

## – ФАСЛ –

### [Ҳаққи шӯй бар зан]

Ин ки гуфта омад, ҳаққи зан аст бар шӯй. Аммо ҳаққи мард азимтар

аст бар зан, ки вай ба ҳақиқат бандаи мард аст; ва дар хабар аст, ки: «Агар суҷуд ҷуз Худойро раво будӣ, занонро суҷуд фармудандӣ барои мардон».

Ҳаққи мард бар зан он аст, ки дар хона бинишинад; ва бе дастурии вай берун нашавад; ва ба дару бом нашавад; ва бо ҳамсоягон мухолатату ҳадиси бисёр накунад; ва бе зарурате дар наздики эшон нашавад; ва аз шӯи хеш ҷуз некӯӣ нагӯяд; ва устохие, ки миёни эшон бошад – дар муоширату сӯҳбат – ҳикоят накунад; ва бар ҳама кор бар муроду шодии вай ҳарис бошад; ва дар моли вай хиёнат накунад; ва шафқат нигоҳ дорад; ва чун дӯсти шӯи вай дар бикӯбад, чунон ҷавоб бигӯяд, ки вайро нашиносад; ва рӯй аз ҷумлаи ошноёни шӯи хеш пӯшида дорад, то вайро бознадонанд; ва бо шӯй бад-он чи бувад, қаноат кунад ва зиёдатӣ талаб накунад; ва ҳаққи вай аз ҳаққи хешовандон муқаддам дорад; ва ҳамеша хештан покиза дорад – чунон чи сӯҳбату муоширатро бишояд; ва ҳар хидмате, ки ба дасти хеш битавонад кард, бикунад; ва бо шӯй ба ҷамоли хеш фахр накунад; ва ба некӯие, ки аз вай дида бошад, носипосӣ накунад; ва нагӯяд, ки ман аз ту чӣ дидаам? Ва ҳар замоне бе сабабе талаби хариду фурӯхт накунад ва талоқ нахоҳад, ки расул мегӯяд алайҳиссалом: «Дар дӯзах нигаристам, бештар занонро дидам, гуфтам: «Чаро чунин аст?» Гуфтанд: «Зеро ки лаънат бисёр кунанд ва аз шӯи хеш носипосиву гила кунанд».

## АСЛИ СЕЮМ

### Дар одоби касб ва тиҷорат аст

Чун дунё манзилгоҳи роҳи охират аст ва одамиро ба қуту пӯшиш ҳоҷат аст ва он бе касби одамӣ мумкин нест, бояд ки одоби касб бишиносад, ки ҳар ки ҳамагии худ ба касби дунё машғул кунад, бадбахт аст ва ҳар ки ҳамагии худ ба охират диҳад, некбахт аст. Валекин мӯътадилтарин он аст, ки ҳам ба маош машғул шавад, ҳам ба маод, лекин бояд ки мақсуд маод бувад ва маош барои фароғати маод дорад. Ва мо он чи донистанӣ аст, аз аҳком ва одоби касб, дар панҷ боб баён кунем, иншоа-л-Лоҳу таъоло.

**Боби аввал** – Дар фазилат ва савоби касб.
**Боби дуввум** – Дар шартҳои муомилат, то дуруст бувад.
**Боби саввум** – Дар нигоҳ доштани инсоф дар муомилот.

**Боби чаҳорум** – Дар некӯкорӣ, ки варои инсоф бошад.
**Боби панҷум** – Дар нигоҳ доштани шафқати дин бо муомилот ба ҳам.

## БОБИ АВВАЛ

### Дар фазилат ва савоби касб

Бидон, ки худро ва иёли худро аз рӯи халқ бениёз доштан ва кифояти эшон аз ҳалол касб кардан, аз ҷумлаи ҷиҳод аст дар роҳи дин ва аз бисёрии ибодот фозилтар аст, ки рӯзе расул алайҳиссалом бо асҳоб нишаста буд, барное (ҷавоне) боқувват, бомдоди пагоҳ бар эшон бигузашт ва ба дукон мешуд. Саҳоба гуфтанд: «Дареғо, агар ин пагоҳ хостан дар роҳи дин будӣ!» Расул алайҳиссалом гуфт, ки: «Чунин магӯед, ки агар аз барои он меравад, то худро аз рӯи халқ бениёз дорад, ё падару модари худро ё фарзанду аҳли худро, вай дар роҳи Худои таъоло аст; ва агар аз барои тафохуру лоф (зиёдаталабӣ) ва тавонгарӣ мешавад, дар роҳи шайтон аст». Ва расул гуфт алайҳиссалом: «Ҳар ки дунёи ҳалол талаб кунад, то аз халқ бениёз шавад ва ё бо ҳамсояву хешовандон некӯӣ кунад, рӯзи қиёмат меояд ва рӯи вай чун моҳи шаби чаҳордаҳ бувад». Ва расул гуфт алайҳиссалом: «Бозаргони ростгӯй рӯзи қиёмат бо сиддиқон ва шаҳидон бархезад». Ва гуфт: «Худои таъоло мӯъмини пешаварро дӯст дорад». Ва гуфт: «Ҳалолтарин чиз касби пешавар аст, чун насиҳат ба ҷой орад». Ва гуфт: «Тиҷорат кунед, ки рӯзии халқ аз даҳ нӯҳ дар тиҷорат аст». Ва расул гуфт алайҳиссалом: «Ҳар ки дари суол бар худ кушода кунад, Худои таъоло ҳафтод дари дарвешӣ бар вай кушода кунад». Ва Исо алайҳиссалом мардеро дид, гуфт: «Ту чӣ кор кунӣ?» Гуфт: «Ибодат кунам». Гуфт: «Қут аз куҷо хӯрӣ?» Гуфт: «Маро бародаре аст, ки вай қути ман рост дорад». Гуфт: «Пас бародарат аз ту обидтар аст!» Ва Умар гӯяд разийаллоҳу анҳу, ки: «Даст аз касб бозмадоред ва магӯед: Худои таъоло рӯзӣ диҳад, ки Худои таъоло аз осмон зару сим нафиристад». Ва Луқмон фарзанди худро васият карду гуфт: «Даст аз касб бозмадор, ки ҳар ки дарвеш ва ҳоҷатманд шавад ба халқ, дини вай танг шавад ва ақли вай заиф ва муруввати вай ботил шавад ва халқ ба чашми ҳақорат бад-ӯ нигаранд». Ва якеро аз бузургон пурсиданд, ки: «Обид фозилтар ё бозаргони боамонат?» Гуфт: «Бозаргони боамонат, ки вай дар ҷиҳод аст, ки шайтон аз роҳи тарозу ва додану ситадан қасди вай кунад; ва вайро хилоф мекунад». Ва Умар гуфт: «Ҳеч ҷой, ки маро марг ояд, дӯсттар аз он надорам, ки дар бозор бошам ва барои иёли хеш талаби ҳалол кунам». Ва Аҳмад

ибни Ҳанбалро пурсиданд, ки: «Чӣ гӯӣ дар марде, ки дар масҷид бинишинад ба ибодат ва гӯяд: «Худои таъоло рӯзӣ падид орад?» Гуфт: «Он марде ҷоҳил бошад ва шаръе намедонад, ки расул мегӯяд алайҳиссалом: Худои азза ва ҷалла рӯзии ман дар сояи найзаи ман бастааст, яъне ғазо кардан».

Ва Авзоъӣ, Иброҳими Адҳамро дид бо ҳузмаи (пуштаи) ҳезум бар гардан ниҳода, гуфт: «То кай хоҳад буд ин касби ту? Бародарони ту ин касб аз ту кифоят кунанд». Гуфт: «Хомӯш, ки дар хабар аст, ки: ҳар ки дар мавқифи мазаллат (пастиву хорӣ) биистад дар талаби ҳалол, биҳишт вайро воҷиб шавад».

Суол – агар касе гӯяд, ки: «Расул алайҳиссалом мегӯяд: Мо увҳийа илаййа ани-ҷмаъи-л-мола ва кун мина-т-тоҷирина, локин увҳийа илаййа ан: саббиҳ би ҳамди Раббика ва кун мина-с-соҷидина ва-ъбуд Раббака, ҳатто йаътика-л-йақину. Гуфт: «Маро нагуфтанд мол ҷамъ кун ва аз бозаргонон бош, балки гуфтанд: тасбеҳ кун ва аз соҷидон бош ва ибодат кун Худойро таъоло, то ба охири умр. Ва ин далел аст бар он, ки ибодат аз касб фозилтар аст».

Ҷавоб он аст, ки: «Бидонӣ, ки ҳар ки кифояти хеш ва иёли хеш дорад, бехилоф вайро ибодат аз касб фозилтар; ҳар касбе барои зиёдат аз кифоят бувад, дар вай ҳеч фазилат набувад, балки нуқсон бувад ва дил дар дунё бастан бошад. Ва ин сари ҳама гуноҳон аст. Ва он кас, ки мол надорад, валекин кифояти вай аз моли масолеҳу авқоф ба вай меравад, вайро касб нокардан авлотар. Ва ин чаҳор касро бошад: ё касеро, ки ба илме машғул бувад, ки халқро аз он манфиати динӣ бувад, чун улуми шариат, ё манфиати дунёӣ, чун илми тиб; ё касе, ки ба вилояти қазо ва авқофу масолеҳи халқ машғул бувад; ё касе, ки вайро дар ботин роҳе бошад ба мукошифоти сӯфиён; ё касе, ки ба аврод ва ибодати зоҳир машғул бувад дар хонақоҳ, ки вақф бошад. Пас чунин мардумонро касб нокардан авлотар. Пас агар қути эшон аз дасти мардумон хоҳад буд ва рӯзгоре бувад, ки мардумон дар чунин хайр роғиб бошанд, бе он ки суол ҳоҷат ояд ва миннате қабул бояд кардан, ҳам касб нокардан авлотар, ки касе будааст аз бузургон, ки вайро сесаду шаст дӯст будааст, ҳамеша ба ибодат машғул будӣ ва ҳар шабе меҳмони яке будӣ. Ва сабаби ин ибодат дӯстони вай будандӣ, ки вайро фориғ доштандӣ. Ва ин сабабе бувад, ки дари хайр бар халқ кушода гардонад. Ва касе будааст, ки вайро сӣ дӯст будааст, дар моҳе ҳар шабе наздики яке будӣ. Аммо чун рӯзгор чунон бувад, ки мардумон бе суол кардан ва мазаллат эҳтимол кардан рағбат накунанд дар кифояти вай, касб кардан авлотар, ки суол аз ҷумлаи

фавоҳиш аст ва ба зарурат ҳалол шавад, магар касе, ки дараҷаи вай бузург бувад – илми вайро фоидаи бисёр бувад ва мазаллати вай дар талаби қут андак бувад. Он гоҳ бошад ки гӯем: касб нокардан авлотар мар вайро. Ва аммо касе, ки аз вай ҷуз ибодати зоҳир наёяд, вайро касб авлотар, ки ҳақиқати ҳама ибодот зикри Ҳақ таъоло аст ва дар миёни касб дил бо Худои таъоло тавон дошт.

## БОБИ ДУВВУМ

### Дар илми касб кардан, то ба шарти шаръ бувад

Бидон, ки ин боб дароз бувад ва ҷумлаи ин дар кутуби фиқҳ гуфтаем. Аммо дар ин китоб он миқдор, ки ҳоҷат бад-он ғолиб бувад, бигӯем, чандон, ки ҳар ки ин бидонад, агар чизе мушкил шавад, битавонад пурсид. Ва ҳар ки ин надонад, худ дар ҳаром ва рибо афтад ва надонад, ки ҳаме бибояд пурсид.

Ва ғолиби касб бар шаш муомилат гардад: байъ ва рибо ва саламу иҷорат ва қироз ва ширкат. Пас ҷумлаи шароити ин уқуд бигӯем.

### Ақди аввал
### Байъ аст

Ва илми байъ ҳосил кардан фариза аст, ки ҳеч касро аз ин чора набошад. Ва Умар разийаллоҳу анҳу дар бозор шудӣ ва дарра мезадӣ ва мегуфтӣ: «Ҳеч кас мабод, ки дар ин бозор муомилат кунад, пеш аз он ки фиқҳи байъ биёмӯзад, агар на, дар рибо афтад, агар хоҳад ва агар не». Ва бидон, ки байъро се рукн аст: **яке** харидор ва фурӯхтгор, ки онро оқид гӯянд; **дуввум** охириён (асбоб ва матоъу коло) ва коло ки онро маъқуд алайҳ гӯянд; **сеюм** лафзи «байъ».

### Рукни аввал – оқид аст

Бояд, ки бозорӣ бо панҷ тан муомилат накунад: кӯдаку девона ва бандаву нобино ва ҳаромхор. Аммо кӯдак, ки болиғ набувад: байъи вай наздики Шофеӣ ботил бувад, агарчи ба дастурии валии вай бувад. Ва девона ҳамчунин: ҳар чи аз эшон биситонад, дар замони вай бувад, агар ҳалок шавад ва ҳар чи бо эшон диҳад, бар эшон товон набошад, ки вай зоеъ карда бошад, ки бо эшон дод. Ва аммо банда: хариду фурӯхти вай

бе дастурии худованди вай ботил бувад ва раво набувад қассобу baққол ва нонвову ғайри эшонро, ки бо банда муомилат кунанд, то он гоҳ ки аз хоҷа дастурӣ нашавад, ё касе, ки адл бувад, хабар диҳад, ё дар шаҳр маъруф шавад, ки вай маъзун аст. Пас агар бе дастурӣ чизе аз вай биситонад бар вай товон бувад, агар ба вай диҳад, товон натавонад ситад, то он гоҳ, ки банда озод нашавад. Ва аммо нобино: муомилати вай ботил бувад, магар ки вакиле бино кунад, аммо он чи биситонад бар вай товон бувад, ки вай мукаллаф ва озод аст. Ва аммо ҳаромхор, чун золимону дуздон ва касоне, ки рибо диҳанд ва хамр фурӯшанду ғорат кунанд ва мутрибиву навҳагарӣ кунанд ва гувоҳии дурӯғ диҳанду ришват ситонанд: бо ин ҳама муомилат кардан раво набувад. Пас агар кунад, агар ба ҳақиқат донад, ки мулки вай нест, ботил бувад, агар дар шак бувад, нигоҳ кунад: агар бештари моли вай ҳалол аст ва он чи ҳаром аст, камтар аст, муомилат дуруст бувад ва аз шубҳат холӣ набувад; ва агар бештар ҳаром асту камтар ҳалол, дар зоҳир муомилат ботил накунем; валекин ин шубҳате бошад ба ҳаром наздик ва хатари ин бузург бувад.

Аммо ҷуҳуд ва тарсо: муомилати эшон дуруст бувад, валекин бояд ки Мусҳаф ва бандаи мусалмон ба эшон нафурӯшад; ва агар аҳли ҳарб бошанд, силоҳ ба эшон нафурӯшад, ки ин муомилат бар зоҳири мазҳаб ботил бувад ва вай осӣ шавад. Аммо агар ибоҳатиён ва зиндиқ бошанд, муомилат бо эшон ботил бувад ва ҳукми эшон ҳукми муртаддон бувад. Ва ҳар ки бо хамр хӯрдан ва бо занони номаҳрам нишастан ва намоз нокардан раво дорад, ба шубҳате аз он ҳафт шубҳат, ки дар унвони мусалмонӣ гуфтаем – вай зиндиқ бувад ва муомилату никоҳи вай набандад.

### Рукни дуввум – мол бувад

Ки бар вай муомилат кунанд ва дар вай шаш шарт нигоҳ бояд дошт:

#### Шарти аввал

Он ки палид набувад, ки байъи сагу хук ва саргину (наҷосат, фузулот) устухони пил ва хамр ва гӯшт ва равғани мурдор ботил бувад. Аммо равғани пок бад-он, ки наҷосат дар вай афтад, байъ ҳаром нашавад; ва ҷумлаи палид ҳамчунин. Аммо нофаи мушк ва тухми кирми қаз (кирми абрешим) раво бувад, ки дуруст он аст, ки ин ҳар ду пок аст.

#### Шарти дуввум

Он аст, ки дар вай манфиате бошад, ки он мақсуди байъ бувад: байъи мушу мор ва каждуму ҳашароти замин ботил бувад; ва манфиате, ки мушаъбадро[1] дар мор бувад, асле надорад; ва байъи як дона гандум ё чизе дигар, ки бо андаке чунон бувад, ки дар вай ғарази дуруст наёяд, ҳам ботил бувад; аммо байъи гурба ва занбӯр ва юз ва шеру гургу ҳар чи дар пӯст ё дар вай манфиате бувад, раво бувад; ва байъи тутак (тӯтӣ) ва товусу мурғони некӯ раво бувад ва манфиати эшон роҳати дидор ва овози эшон бувад; ва байъи барбат ва чангу рубоб ботил бувад, ки ин манфиатҳо ҳаром аст, ҳамчун маъдум бувад; ва суратҳо, ки аз гил карда бошанд, то кӯдакон бад-он бозӣ кунанд, ҳар чи сурати ҷонварон дорад, байъи он ботил бувад ва баҳои он ҳарому шикастани он воҷиб; аммо сурати дарахту набот раво бувад, аммо табақу ҷома, ки бар вай сурат бувад, байъи вай дуруст бувад ва аз он ҷома фарш кардан раво бувад ва пӯшидан раво бувад бо кароҳият.

**Шарти сеюм**

Он ки мол мулки фурӯшанда бошад: ҳар ки моли дигаре фурӯшад, ботил бувад, агарчи шӯй бувад ё падар бувад ё фарзанд – пас агар бифурӯшад, пас аз он дастурӣ диҳад ҳам, дуруст нагардад, ки дастурӣ аз аввал бояд.

**Шарти чаҳорум**

Он ки чизе фурӯшад, ки қодир бувад бар таслим – байъи бандаи гурехта ва моҳии дар обу мурғи дар ҳаво ва бача дар шиками асбу об дар пушти гушн (нар) ботил бувад, ки таслими ин дар дасти вай набувад дар ҳол. Ва байъи пашм бар пушти ҳайвон ва шир дар пистон ҳам ботил бувад, ки ба таслим кардан омехта гардад ба шире, ки нав падид ояд. Ва байъи чизе, ки гарав карда бошанд бе дастурии муртаҳин (гаравгузоранда) ботил бувад, ки таслими вай раво набувад. Ва байъи канизаке, ки модари фарзанд шуда бошад, ботил бувад, ки таслими вай раво набувад. Ва байъи канизаке, ки фарзанди хурд дорад, бе фарзанд, ё байъи фарзанд бе модар ботил бувад, ки ҷудо кардан миёни эшон ҳаром бувад.

**Шарти панҷум**

Он ки айни коло ва миқдори он ва сифати вай маълум бошад:

Аммо донистани айн он бошад, ки гӯяд: «Гӯсфанде аз ҷумлаи ин рама ё карбосе аз ҷумлаи ин карбосҳо – он, ки ту хоҳӣ – ба ту фурӯхтам»; ин

[1] Ҳуққабоз, касе, ки барои ҷалби манфиат морро ба мардум намоиш медиҳад.

ботил бувад, балки бояд ки худованд бо ишорат бозфурӯшад; ва агар гӯяд: «Даҳ газ аз ин замин ба ту фурӯхтам, аз ҳар ҷониб, ки хоҳӣ» ин ботил бошад.

Аммо донистани миқдор он ҷо бояд ки айн ба чашм бинад, чунон ки гӯяд: «Ба ту фурӯхтам ба чандон ки фалон ҷомаи хеш фурӯхтааст, ё ба ҳамсанги фалон чиз зар ё сим» ва миқдори он надонад; аммо агар гӯяд: «ин гандум ба ту фурӯхтам бад-ин кафи зар ё сим» ва мебинад, раво бувад.

Аммо донистани сифат бад-он ҳосилояд, ки бибинад; он чи надида бошад, ё дида бошад аз рӯзгори дароз – ва дар мисли он рӯзгор он чиз мутағаййир шавад – байъи он ботил бувад; байъи тузӣ (ҷомаи катон) дар палосу ҷомаи наваштa (печида) ва гандум дар хӯша ботил бувад. Ва чун канизаке харад бояд ки мӯи сар ва дасту пой ва он чи одати наххос аст, ки арза кунад, бибинад; агар баъзе бинад, байъ ботил бувад. Аммо байъи ҷавзу бодому боқлӣ ва нору хояи мурғ дуруст раво бувад, агарчи ба пӯст пӯшида бувад, ки маслиҳати ин чизҳо он бувад, ки чунин фурӯшанд; ва байъи боқилии тару ҷавзи тар ҳар ду дар пӯст раво бувад, барои ҳоҷатро; ва байъи фуқоъ (навъе қорч, дунбалон) ботил бувад, ки пӯшида аст, лекин хӯрдани вай ба дастурӣ раво бувад.

**Шарти шашум**

Он ки ҳар чи харида бувад, то қабз накунад, байъи он дуруст набувад: бояд ки аввал дар дасти вай ояд, он гоҳ боз бифурӯшад.

## Рукни сеюм – ақд аст

Ва аз лафзи он чора нест; бояд ки бигӯяд бар забон, ки: «Ин ба ту фурӯхтам» ва харидор гӯяд: «Харидам», ё: «Ин ба ту додам», вай гӯяд: «Ситадам» ё «Пазируфтам» ё лафзе, ки маънии байъ мафҳум шавад аз вай – агарчи сареҳ набувад. Пас агар лафз дар миён набувад пеш аз додан ва ситадан, раво набошад. Чунон ки одат аст, авлотар он аст, ки дар муҳаққарот инро байъ ниҳем – барои рухсатро, ки ин ғолиб шудааст ва мазҳаби Абӯҳанифа раҳматуллоҳи алайҳи ин аст ва гурӯҳе аз асҳоби Шофеӣ низ инро қавле махраҷ[1] ниҳодаанд дар мазҳаби шофеӣ. Ва бар ин фатво додан баид нест се сабабро: яке он, ки ҳоҷат бад-ин ом шудааст; дуввум он, ки гумон чунон аст, ки дар рӯзгори саҳоба ризвонуллоҳи алайҳим аҷмаъин ҳамин одат будааст: чи агар такаллуфи лафз мӯътод будӣ, бар эшон душвор будӣ ва нақл кардандӣ ва пӯшида намондӣ; сав-

---

[1] Мақсуд ин аст, ки аз ҳадис истихроҷ шудааст.

вум он, ки муҳол нест феълро ба ҷои қавл ниҳодан – чун одат гардад – чунон ки дар ҳадя маълум аст, ки он чи ба назди саҳоба ва расул бурдандӣ саллаллоҳу алайҳи ва разийаллоҳу анҳум, такаллуфи эҷоб ва қабул набудӣ. Ва дар ҳама рӯзгорҳо чунин будааст. Ва чун бе лафзе тамаллук ҳосил ояд он ҷо, ки ивазе нест, ба ҳукми одат ва муҷарради феъл, он ҷо, ки ивазе бувад ҳам, муҳол набувад. Валекин дар ҳадя фарқ набудааст миёни андаку бисёр – дар одат. Аммо дар байъ чизе, ки қиматӣ бошад, одати байъ будааст ба лафз, чун: зиёъу (замину об) банда ва сарою сутуру ҷомаи қиматӣ. Дар чунин чизҳо чун ба лафз байъ накунанд, аз одати салаф берун бувад, мулк ҳосил наёяд.

Аммо нону гӯшт ва меваву чизҳои андак, ки пароканда харад – андар ин рухсат додан ба ҳукми одат ва ҳоҷат ваҷҳе дорад. Ва миёни муҳаққарот ва чизҳои қиматӣ дараҷот бошад, ки бидонанд, ки аз муҳаққарот аст ё на. Ва андар ин ҳеч тақдире натавон кард, лекин чун мушкил шуд, роҳи эҳтиёт бояд сипард.

Ва бидон, ки агар касе, масалан, хирвори гандум гирад ва байъ накунад, ин аз муҳаққарот набошад ва бе байъ мулки вай нашавад. Аммо хӯрдани он ва тасарруф кардан дар он ҳаром набувад, ки ба сабаби таслими вай ибоҳат ҳосил ояд, агарчи мулк ҳосил наёяд. Ва агар касеро меҳмон кунаду он диҳад, ҳам ҳалол бувад: чи таслими мулк далел аст ба қаринаи ҳол бар он ки варо мулк кардааст, валекин ба шарти иваз. Ва агар сареҳ бигуфтӣ, ки ин таом ба меҳмони хеш деҳ, он гоҳ товон боздеҳ, раво будӣ ва товон воҷиб будӣ: чун феъл бад-ин далел кард, ҳам ин ҳосил ояд. Пас байъ нокардан далел бар он кунад, ки мулк шавад, то агар хоҳад, ки ба касе бифурӯшад, натавонад ва агар худованд хоҳад, ки бозситонад – пеш аз он ки бихӯрад – тавонад: ҳамчун таоме, ки пеши меҳмоне бар хон ниҳода бошад.

Ва бидон, ки байъ бад-он шарт дуруст бувад, ки бо вай шарти дигар накунад: агар гӯяд: «Ин ҳезум харидам ба шарти он, ки ба хонаи ман барӣ»; ё «Ин гандум харидам ба шарти он, ки орд кунӣ ё маро чизе фом (вом, қарз) диҳӣ»; ё шарти дигар кунад, байъи он ботил шавад, магар шаш шарт: яке он, ки бифурӯшад, ки фалон чиз гарав кунад ба вай; ё гувоҳ баргирад; ё фалон кас поядонӣ (замонат) кунад; ё баҳои муаҷҷал (ваъдадор, дорои вақту муддати муайян) кунад ва нахоҳад, то вақте маълум; ё ҳар дуро ихтиёр бувад дар фасх то се рӯз ё кам аз он, аммо беш аз се рӯз раво набувад; ва ё ғуломе фурӯшад ба шарти он, ки дабир бувад ё пешае донад: ин шартҳо байъро ботил накунад.

## Ақди дуввум
## Ақди рибо бувад

Ва рибо дар нақд равад ва дар таом.

**Аммо дар нақд (зару сим)**

Ду чиз ҳаром аст: яке ба нася фурӯхтан, раво набувад, ки зар ба зар ва сим ба сим бифурӯшад, то ҳар ду ҳозир набошад ва пеш аз ҷудо шудани якдигар қабз накунанд; агар ҳам дар маҷлис қабз накунанд, ботил шавад. Ва дигар чун ҷинс ба ҷинс фурӯшад, зиёдатӣҳаром бувад: набошад, ки диноре дуруст ба диноре ва ҳаббаи қуроза[1] бифурӯшад ва ё диноре нек ба диноре бад бифурӯшад ба зиёдатӣ, балки баду нек ва шикаставу дуруст бояд ки баробар бувад. Пас, агар ҷомае бихарад ба диноре дуруст ва он ҷома ба диноре ва донге қуроза боз бад-он кас фурӯшад, дуруст бувад ва мақсуд ҳосил ояд. Ва зар, ки дар вай нуқра бошад, нашояд, ки ба зари холис бифурӯшад ва зари ҳирева (роиҷ), балки бояд ки чизе дар миён кунад. Ва ҳар зарина, ки зари вай холис набувад – ҳамчунин ва иқди (гарданбанд) марворид, ки дар вай зар бувад, нашояд ба зар фурӯхтан. Ва ҷомаи базар нашояд ба зар фурӯхтан, магар зар он қадар бувад, ки чун бар оташ арза кунанд, чизе ҳосил наёяд, ки он мақсуд бошад.

**Аммо таом**

Нашояд ба нася ба таом фурӯхтан, агарчи ду ҷинс бувад, балки дар маҷлис бояд ки ҳар ду қабз афтад. Ва агар як ҷинс бувад, чун гандум ба гандум, ҳам нася нашояд ва ба зиёдат нашояд, балки баробар бояд дар паймона; агар ба тарозу баробар шавад, раво набошад, балки баробарӣ дар ҳар чизе бад-он нигоҳ доранд, ки одат он бувад дар ғолиб. Ва гӯспанд ба қассоб фурӯхтан ба гӯшт ва гандум ба нонбо додан ба нон ва кунҷиду ҷавзи мағз фаро ассор додан ба равған, ин ҳам нашояд ва байъ набандад. Лекин агар байъ накунад ва бидиҳад, нон ки биситонад вайро мубоҳ бувад хӯрдан, валекин мулки вай нашавад ва натавонад фурӯхт. Ва гандум нонборо мубоҳ бувад, ки дар вай тасарруф кунад, валекин байъ дуруст набувад ва харидорро гандум бар нонбо бувад ва нонборо бар харидор бувад: ҳар гоҳ ки хоҳанд, талаб тавонанд кард, агар якдигарро биҳил кунанд (даргузаштан, ҳалол кардан) кифоят набувад, чи агар яке гӯяд: «Туро биҳил кардам ба шарти он, ки ту низ маро биҳил кунӣ», ин ботил бувад. Ва агар ин шарт сареҳ нагӯяд, лекин гӯяд: «Биҳил кардам», чун ме-

[1] Ҳабба ё дона ё донг аз воҳидҳои вазни қадим аст, қуроза – хурдаи зару симро гӯянд.

донад хасми вай, ки ин шарт дар дил аст ва бе ин як ман гандум ба вай надиҳад, ин биҳиле ҳосил наёяд – онҷаҳонӣ – миёни вай ва миёни Худои таъоло, ки ин ризо бувад ба забон на ба дил. Ва ҳар ризо, ки ба дил набувад онҷаҳониро нашояд. Аммо агар гӯяд: «Туро биҳил кардам, агар ту маро биҳил кунӣ ё накунӣ»; ва дар дил ҳамчунин медорад, ки мегӯяд; он дуруст бувад. Он гоҳ агар он дигар низ биҳил кунад, ҳамчунин бувад. Ва агар якдигарро биҳил накунанд ва қимати ҳар ду баробар бувад, аз ин хусумате нахезад дар ин ҷаҳон ва дар он ҷаҳон низ қисос афтад. Аммо агар тафовуте бошад, аз хусумати ин ҷаҳон ва мазлимати он ҷаҳон бим бувад.

Ва бидон, ки ҳар чи аз таом мекунанд, нашояд бад-он таом фурӯхтан, агарчи баробар бувад. Пас ҳар чи аз гандум ояд, чун орду хамиру нон, нашояд ба гандум фурӯхтан, агарчи баробар бувад; ва нашояд ки ангур ба сиркаву ангубин фурӯхтан, ширу широз (дӯғ, мост) ба равған фурӯхтан; балки ангур ё ангуру рутаб ба рутаб баробар фурӯхтан низ нашояд, то мавиз нашавад ва хурмо нашавад.

Ва андар ин тафсиле дароз аст. Ва ин миқдор, ки гуфтем, воҷиб бувад омӯхтан, то чизе, ки пеш ояд, ки бидонад; бидонад, ки менадонад ва мебибояд пурсид ва ҳазар мебояд кард, то набояд ки дар ҳаром афтад ва маъзур набошад, ки талаби илм ҳамчунон фариза аст, ки амал кардан ба илм.

## Ақди сеюм салам[1] аст

Ва дар вай даҳ шарт аст, ки нигоҳ мебояд дошт.

**Шарти аввал** – Он ки дар вақти ақд бигӯяд, ки: «Ин сим ё ин зар бо ин ҷома – он чи бошад – салам додам дар хирворе гандум, масалан, қимати он чунину чунин» Ва ҳар сифат, ки мумкин бувад, ки бад-он қимат бигардад, мақсуд бувад; ва дар он мусомаҳат наравад – дар одат; ҳама бигӯянд, то маълум шавад ва он дигар гӯяд: «Пазируфтам». Ва агар бадали лафзи салам чунин гӯяд: «Чизе аз ту харидам бад-ин сифат»; ва бад-ин сифат, ҳам раво бувад.

**Шарти дуввум** – Он ки ҳар чи медиҳад ба газоф надиҳад, балки вазну миқдори он маълум бояд кард, то агар ҳоҷат ояд, ки бозхоҳад, донад, ки чӣ додааст.

**Шарти саввум** – Он ки ҳам дар маҷлис ақди раъсулмол таслим кунад.

---

[1] Пешхарид.

**Шарти чаҳорум** – Он ки ба салам чизе диҳад, ки ба васфи ҳоли вай маълум шавад, чун ҳубубу пунба ва пашму абрешим ва ширу гӯшту ҳайвон. Аммо ҳар чи маъҷун (омехта, махлут) бувад аз ҳар чизе, ки миқдори ҳар яке надонанд, чун ғолия[1] ё мураккаб бувад аз ҳар чизе, чун камон; ё маснӯъ бувад, чун кафшу мӯза ва наълайну тири тарошида, салам дар вай ботил бувад, ки сифат напазирад. Ва дуруст он аст, ки салам дар нон раво бувад, агарчи омехта аст ба намаку об, валекин он миқдор мақсуд набувад ва ҷаҳолате наёрад.

**Шарти панҷум** – Он ки агар ба аҷал мехарад, ки вақти маълум бувад, нагӯяд, ки «то идроки (ба даст омадани) ғалла», ин мутафовит бувад; ва агар гӯяд: «то наврӯз» ва «ду наврӯз» маъруф бошад ва ё «то ҷумодо», дуруст бувад ва бар аввал ҳамл кунанд (яъне: бар ҷумодолувло).

**Шарти шашум** – Он ки дар чизе салам диҳанд, ки дар вақти аҷал биёяд. Агар дар мева салам диҳад дар вақте, ки дар он вақт нарасида бошад, ботил бувад ва агар ғолиб он бувад, ки бирасад, дуруст бувад, пас, агар ба офате бозпас афтад, агар хоҳад, мӯҳлат диҳад ва агар хоҳад, фасх кунад ва мол бозситонад.

**Шарти ҳафтум** – Он ки бигӯяд, ки куҷо таслим кунад, ё ба шаҳр ё ба русто. Дар он чи мумкин аст, ки дар он хилофе бошад, хусумат хезад.

**Шарти ҳаштум** – Он ки ба ҳеч айн ишорат накунад, нагӯяд, «ки аз ангури ин бӯстон» ва «гандуми ин замин», ки ин ботил бувад.

**Шарти нӯҳум** – Он ки чизе салам надиҳад, ки азизу ноёфт бувад. Чун донаи марвориди бузург, ки мисли он наёбад, ё канизаке некӯ бо фарзанд ба ҳам ва монанди он.

**Шарти даҳум** – Он ки дар ҳеч таом салам надиҳад, чун раъси мол таоме бошад, чун ҷаву гандум ба говрас ва ғайри он, ба салам надиҳад.

## Ақди чаҳорум
## Иҷорат аст

Ва вайро ду рукн аст. Иҷрат ва манфиат.

Аммо оқиду лафзи ақд ҳамчунон аст, ки дар байъ гуфтем.

Аммо музд бояд ки маълум бувад – чунон ки дар байъ гуфтем. Ва агар сарое ба киро диҳад, ба иморат, ботил бувад, ки маҷҳул бувад. Ва иҷорати саллох ба пӯсти гӯспанд ва иҷорати осиёбон ба сабӯс ё миқдоре аз орд ботил бувад. Ва ҳар чи ҳосил шудани он ба амали муздур бувад, нашояд ки он чиз музди вай кунанд. Ва агар гӯяд: «Ин дукон ба ту додам

[1] Таркиби сиёҳӣ барои рангин ва хушбӯй кардани мӯй.

ҳар моҳе ба диноре», ботил бувад, ки ҷумла муддати тиҷорат маълум набувад; бояд ки бигӯяд: «сол» ё «ду сол», то ҷумла маълум шавад.

Аммо манфиат. Бидон, ки ҳар амале, ки он мубоҳ бувад, маълум бувад ва дар вай ранҷе расад ва ниёбат ба вай роҳ ёбад, уҷрати вай дуруст бувад.

Пас панҷ шарт дар вай нигоҳ бояд дошт.

**Шарти аввал** – Он ки амалро қадреву қимате бувад ва дар вай ранҷе бувад – агар таоми касе иҷорат кунад, то дукон бад-он биёрояд, ё дарахт иҷорат кунад, то ҷома бар вай хушк кунад, ё себе иҷорат кунад, то бозбӯяд, ин ҳама ботил бувад, ки инро қадреву қимате набувад, ҳамчун як дона гандум фурӯхтан.

Ва агар байёъе (фурӯшанда, дӯкондор) бувад, ки вайро ҷоҳу ҳишмат бувад, ки ба як сухани вай байъ барояд – вайро музде шарт кунанд, ки то як сухан бигӯяд ва байъ барорад, ботил бувад ва он музд ҳаром бувад, ки дар ин ҳеч ранҷ набувад, балки байёъро ва даллолро музд он вақт ҳалол бувад, ки чандон сухан гӯяд, ки дар он душворӣ бошад, он гоҳ беш аз аҷр мисл воҷиб нашавад. Аммо он ки одат овардаанд, ки даҳ ним баргиранд масалан, бо миқдори мол созанд, на бо миқдори ранҷ, ин ҳаром бувад. Пас моли байёъону даллолон, ки бар ин ваҷҳ ситонанд, ҳаром бувад. Даллол аз ин мазлимат ба ду тариқ раҳад: яке аз он ки он чи ба вай диҳанд, биситонад ва микос накунад (савдо накунад), илло ба миқдори ранҷи хеш; ва аммо дар миқдори баҳои коло наёвезад. Ва дигар он, ки аз аввал бигӯяд, ки «Чун ин бифурӯшам, дираме хоҳам, масалан, ё диноре» ва ин кас ба ризо бидиҳад; ва нагӯяд, ки: «Даҳ ним баҳо хоҳам», ки ин маҷҳул бувад, ки баҳо маълум набошад, ки ба чанд харанд, агар чунин гӯяд, ботил бувад ва ҷуз аҷри мисли ранҷи вай лозим наёяд.

**Шарти дуввум** – Он ки иҷорат бояд ки бар манфиат бувад ва айн дар миён наёяд – агар бӯстоне ё разе ба иҷорат биситонад, то мева баргирад, ё гове ба иҷорат биситонад, то шир вайро бувад, ё гов нима диҳад, то таааҳҳуд мекунад ва як нима шир бармегирад, ин ҳама ботил бувад, ки алафу шир ҳар ду маҷҳул аст. Аммо агар занеро ба иҷорат гирад, то кӯдакро шир диҳад, раво бувад, ки мақсуд доштани кӯдак бувад ва шир табаъ бувад, ҳамчун ҳибри варроқ[1] ва риштаи хайёт, ки он қадар табаъият раво бувад.

**Шарти саввум** – Он, ки бар амале иҷорат кунад, ки таслими он мумкин бувад ва мубоҳ бувад – агар заиферо ба музд гирад бар коре, ки натавонад, ботил бувад; ва агар ҳоизро ба музд гирад, то масҷид бирӯбад,

---

[1] Сиёҳӣ ё ранге, ки саҳҳоф дар зимни саҳҳофӣ ба кор мебарад.

ботил бувад, ки ин феъли ҳаром бувад; ва агар касеро ба музд гирад, то дандони дуруст барканад, ё дасте дуруст бибурад, ё гӯши кӯдак сӯрох кунад – барои ҳалқа, ин ҳама ботил бувад, ки ин феъли ҳаром бувад ва музди ин ситадан ҳаром бувад. Ва ҳамчунин он аст, ки айёрон нақш кунанд бар даст – ба сӯзан, ки фурӯ баранд ва сиёҳӣ дарнишонанд; ва музди кулоҳдӯзон, ки кулоҳи дебо дӯзанд – барои мардон, музди он ҳаром бувад; ва музди дарзиён, ки қабои дебо ва хоро[1] ва итобии (порчаи рах-рах) абрешимин дӯзанд – барои мардон, ҳаром аст ва иҷорат дар ин ҳама ботил бувад. Ва ҳамчунин агар иҷорат гирад, то вайро расанбозӣ биёмӯзад, ки ин ҳаром аст; ва назора дар ин ҳаром аст; ва он кас, ки чунон кунад, дар хатари хуни хештан аст; ва ҳар ки ба назораи вай биистад, дар хун шарик аст, ки агар мардум назора накунандӣ, вай он хатар иртикоб накунадӣ; ва ҳар ки расанбозиро ва дорбозиро ва кордбозиро, ки корҳои бохатари бефоида кунанд, чизе диҳад, осӣ бувад. Ва ҳамчунин музди масхараву мутриб ва навҳагару шоир, ки ҳиҷо кунад, ҳаром бувад; ва музди қозӣ бар ҳукм ва музди гувоҳ бар гувоҳӣҳаром бувад. Аммо агар қозӣ сиҷил[2] нависад ва музди кори хештан биситонад, раво бувад, ки навиштани ин бар вай воҷиб нест, лекин ба шарти он ки дигаронро аз сиҷил навиштан бознадорад, агар манъ кунад ва танҳо бинависад ва он гоҳ сиҷиллеро, ки ба як соат битавон навиштан, даҳ динор хоҳад, ин ҳаром бувад. Аммо агар дигаронро манъ накунад ва шарт кунад, ки ман ба хатти хеш нанависам, илло ба даҳ динор, раво бувад. Ва агар сиҷил дигаре нависад ва вай нишон кунад ва онро чизе хоҳад ва гӯяд: «Ин нишон набиштан бар ман воҷиб нест», ин ҳаром бувад – чи дуруст он аст, ки он миқдор, ки ҳуқуқ бад-он муҳкам шавад, воҷиб бувад. Пас агар воҷиб набувад, он миқдор ҳамчун як ситертти (сер) гандум бувад, ки онро қимате набувад. Қимати вай аз он аст, ки хат ҳоким аст ва ҳар чи аз ҷиҳати ҷоҳу ҳукм бувад, музди он нашояд ситадан.

Аммо музди вакили қозӣҳалол бувад – ба шарти он ки вакилии касе накунад, донад, ки донад, ки он мубтил аст, балки бояд ки вакил муҳиқ бошад, ки донад, ки ҳақ аст ё надонад, ки ботил аст, ба шарти он ки дурӯғ нагӯяд ва талбис накунад ва қасди пӯшидани ҳақ накунад, балки қасди дафъи ботил кунад. Пас чун ҳақ пайдо ояд, хомӯш биистад. Аммо инкори чизе, ки агар иқрор диҳанд, ҳаққе ботил хоҳад шуд, раво бувад.

Аммо мутавассит, ки дар миёни ду кас миёнҷӣ кунад, раво набувад, ки аз ҳар ду ҷониб чизе биситонад, ки дар як хусумат кори ҳар ду шахс на-

---

[1] Навъи порчаи абрешимии мавҷдори сода.

[2] Ҳукмнома, васиқа.

тавон кард. Аммо агар аз ҷониби як шахс ҷаҳд кунад ва дар он миёнҷӣ кунад, ки онро қимате бувад, муздурӣҳалол бувад, ба шарти он ки дурӯғе, ки ҳаром бувад, нагӯяд; ва талбис накунад; ва ҳеч, чиз, ки ҳақ бувад, аз ҳар ду ҷониб пӯшида надорад; ва ҳар якеро ба ботил биме надиҳад, ки бад-он сабаб сулҳ кунад – ва агар ҳақиқати ҳол бидонистӣ, сулҳ накардӣ – ва бад-ин тавассут сулҳ барнаёяд бар ғолиб. Пас ғолиб тавассут он бувад, ки аз майлу зулм ва дурӯғу талбис холӣ бувад ва музди он ҳаром набувад. Ва чун мутавассит донист, ки ҳақ аз кадом ҷониб аст, раво набошад, ки ба ҳила соҳиби ҳақро бар он дорад, ки сулҳ кунад – ба кам аз ҳаққи хеш, аммо агар донад, ки зулм хоҳад кард ба ҳила, варо бим кунад, то аз қасди зулм даст бидорад – дар ин рухсате ҳаст. Ва ҳар ки диёнат бар вай ғолиб бувад, донад, ки ҳисоби ҳар сухане, ки бар забони вай биравад, бархоҳанд гирифт, ки чаро гуфт; ва рост гуфт ё дурӯғ; ва қасде дуруст дошт дар ин ё ботил; мумкин набувад, ки тавассут аз вай биёяд ва ваколату ҳукм аз вай биёяд.

Аммо шафеъ, ки наздики меҳтарон шуғли касе бигузорад – агар ранҷе кашад ва бар он музде ситонад, раво бувад, ба шарти он ки коре кунад, ки дар вай душворӣ бувад; ва иваз фахру ҷоҳ наситонад; ва дар коре сухан гӯяд; ки раво бувад агар дар нусрати золим гӯяд, ё дар расонидани идрор ҳаром гӯяд, ё дар пӯшидани шаҳодати ҳақ гӯяд, ё дар коре, ки он ҳаром бувад, осӣ бувад ва музди вай ҳаром бувад.

Ин ҳама аҳком дар боби иҷорат донистанӣ аст, ки диҳандаву ситонанда ҳар ду дар ин осӣ бошанд ва тафсили ин дароз аст; бад-ин миқдор омӣ маҳалли ишколи хеш бишиносад ва бидонад, ки мебояд пурсид.

**Шарти чаҳорум** – Он ки он кор бар вай воҷиб набувад ва андар вай ниёбат наравад – чи агар ғозиро ба иҷорат гирад бар ғазо раво набувад ва чун дар саф ҳозир шуд, воҷиб гашт бар вай. Ва музди қозӣ ва гувоҳҳам бад-ин сабаб раво набувад ва музди касеро додан, то аз барои вай намоз кунад ва рӯза дорад, раво набувад, ки дар ин ниёбат наравад. Ва музд бар ҳаҷ раво бувад касеро, ки барҷоймонда бувад, ки умед ба шудан набувад. Ва иҷорат бар таълими Қуръон ва таълими илме муайян раво бувад; ва бар гӯр кандан ва мурда шустан ва ҷаноза баргирифтан раво бувад, агарчи аз фурӯзи кифоёт аст; аммо бар имоме намози таровеҳ ва бар муаззине – дар ин хилоф аст – ба мазҳаби шофеӣ раво бувад ва ҳаром набувад, ки дар муқобалаи ранҷи вай бувад, ки вақт нигоҳ дорад ва ба масҷид ҳозир ояд, на дар муқобалаи намоз ва азон бувад; валекин аз кароҳият ва шубҳат холӣ набувад.

**Шарти панҷум** – Он аст, ки амал бояд ки маълум бувад: агар сутуре-

ро ба киро гирад, бояд ки бибинад ва мукорӣ бидонад, ки бори чанде бархоҳад ниҳод ва кай бархоҳад нишаст ва ҳар рӯзе чанд хоҳад ронд, магар дар он одате маъруф бувад, ки он кифоят бувад. Ва агар замине ба иҷорат ситонад, бояд ки бигӯяд, ки чӣ хоҳад кошт, ки зарари говрас беш аз зарари гандум бувад, магар, ки ба одат маълум бувад. Ва ҳамчунин ҳама иҷоратҳо бояд ки бино бар маълум бувад, то хусумат нахезад; ва ҳар чи бар ҷаҳл бувад, ки аз он хусумат хезад, ботил бувад.

## Ақди панҷум
## Қироз[1] аст

Ва вайро се рукн аст:

**Рукни аввал** – Сармоя аст: бояд ки нақд бувад, зар ё сим; аммо нуқраву ҷома ва уруз[2] нашояд; ва бояд ки вазн маълум бувад; ва бояд ки ба омили таслим афтад; агар молик шарт кунад, ки дар даст медорад, нашояд.

**Рукни дуввум** – Суд бояд ки он чи омилро хоҳад буд, маълум кунад, чун нима ва сеяк; агар гӯяд «Даҳ дирам маро ё туро ва боқӣқисмат кунем», ботил бувад.

**Рукни саввум** – Амал аст; ва шарт он аст, ки он амал тиҷорат бувад ва он хариду фурӯхт аст на пешаварӣ; то агар гандум ба нонбо диҳад, то нонбоӣ кунад, суд ба ду ним раво набувад ва агар катон ба ассор диҳад, ҳамчунин. Ва агар дар тиҷорат шарт кунад, ки ҷуз аз фалон чиз нафурӯшад ва ҷуз аз фалон чиз нахарад, ботил шавад; ва ҳар чи муомилатро танг кунад, шарти он раво набувад.

Ва ақд он бувад, ки гӯяд: «Ин мол ба ту додам, то тиҷорат кунӣ ва суди вай ба ду ним». Ва вай гӯяд: «Пазируфтам». Чун ақд баст, омил вакили вай бошад дар хариду фурӯхт. Ва ҳар гоҳ хоҳад фасх кунад, раво бувад; чун молик фасх кард агар ҷумлаи мол нақд бувад ва суд набувад, қисмат кунанд. Ва агар мол арз бувад ва суд набувад, ба молик диҳад, бар омил воҷиб набувад, ки бифурӯшад. Ва агар омил гӯяд, ки бифурӯшам молро, моликро раво бувад, ки манъ кунад, магар забуне[3] ёфта бошад, ки ба суд бихарад, он гоҳ манъ натавон кардан. Ва чун моли арз бувад ва дар вай суд бувад, бар омил воҷиб бувад, ки бифурӯшад, бад-он нақд, ки сармоя будааст, на нақде дигар. Ва чун миқдори сармоя нақд кард, боқӣқисмат

---

[1] Музориба, навъе ширкат.

[2] Ҷамъи арз – хоста, матоъ.

[3] Харидоре, ки ба рағбат чизеро мехарад.

кунад; ва ба вай воҷиб набувад фурӯхтани он. Ва чун як сол бигузарад, воҷиб бувад, ки қимати мол бидонад – барои закот ва закоти насиби омил бар омил бувад. Ва нашояд ки бе дастурии молик сафар кунад – агар бикунад, дар замони мол бувад, агар ба дастурӣ кунад, нафақаи роҳ бар моли қироз бувад, чунон ки нафақаи кайёл ва ваззон ва ҳаммолу кирои дукон бар мол бувад. Ва чун боз ояд, суфраву митҳара ва он чи аз моли қироз харида бошад, дар миён ниҳад, ки муштарак бувад.

### Ақди шашум
### Ақди ширкат аст

Чун мол муштарак бувад, ширкат он бувад, ки якдигарро дар тасарруф дастурӣ диҳанд; он гоҳ суд ба ду ним бувад, агар моли ҳар ду баробар аст ва агар мутафовит аст, ҳамчунон бувад. Ва бо шарт раво набувад, ки бигардонанд, магар он ки яке кор хоҳад кард; он гоҳ раво бувад, ки вайро ба сабаби кори зиёдатӣ шарт кунанд; ва ин чун қироз бувад, бо ширкат ба ҳам.

Аммо се ширкати дигар одат аст ва он ботил бувад.

Яке ширкати ҳаммолон ва пешаварон, ки шарт кунанд, ки ҳар чи касб кунанд, муштарак бувад. Ва ин ботил бувад, ки музди ҳар касе хоси мулки вай бувад.

Ва дигар ширкати муфоваза гӯянд, ки ҳар чи доранд, дар миён ниҳанд ва гӯянд: «Ҳар суду зиёне, ки бувад ба ҳам бувад». Он низ ботил бувад.

Дигар он, ки якеро мол бувад ва якеро ҷоҳ ва мол мефурӯшад ба қавли соҳиби ҷоҳ, то суд муштарак бувад, ин низ ботил бувад.

Ин миқдор аз илми муомилот омӯхтан воҷиб бувад, ки ҳоҷат ба ин илм аст. Аммо он чи берун аз ин аст, нодир афтад. Ва чун ин бидонад, ҳар чи биюфтад, тавонад пурсид. Ва чун ин надонад, дар ҳаром афтад ва надонад – он гоҳ маъзур набувад.

## БОБИ СЕЮМ

### Дар адлу инсоф нигоҳ доштан дар муомилат

Бидон, ки он чи гуфтем, шарти дурустии муомилат буд – дар зоҳири шаръ – ва бисёр муомилат бувад, ки фатво диҳем, ки дуруст аст, валекин он кас, ки дар лаънат бувад. Ва он муомилате бувад, ки дар он ранҷу зиё-

ни мусалмонон бувад; ва он ду қисм аст: яке омму яке хос.

Аммо он чи ранҷи ом бувад ва он ду навъ аст:

**Навъи аввал** эҳтикор аст. Ва мӯҳтакир малъун аст. Ва мӯҳтакир он бувад, ки таом бихарад ва биниҳад, то гарон шавад, он гоҳ бифурӯшад. Расул гуфт алайҳиссалом: «Ҳар ки чиҳил рӯз таом нигоҳ дорад, то гарон шавад, он гоҳҳама ба садақа диҳад, каффорати ин набувад». Ва расул гуфт алайҳиссалом: «Ҳар ки таом нигоҳ дорад, Худои таъоло аз вай безор аст ва вай аз Худои таъоло безор аст». Ва расул гуфт алайҳиссалом: «Ҳар ки таоме харад ва ба шаҳре барад ва ба нархи рӯз бифурӯшад, ҳамчунон бувад, ки ба садақа дода бошад»; ва дар яке ривоят: «Ҳамчунон бувад, ки бандае озод карда бувад». Ва Алӣ мегӯяд разийаллоҳу анҳу: «Ҳар ки чиҳил рӯз таоме биниҳад, дили вай сиёҳ гардад». Ва вайро хабар доданд аз таоми мӯҳтакаре, бифармуд, то оташ андар заданд андар он таом.

Ва баъзе аз салаф ба дасти вакили хеш таоме аз Восит ба Басра фиристод, то бифурӯшанд. Чун даррасид, сахт арзон буд, як ҳафта сабр кард, то ба азъоф бифурӯшад ва бифурӯхт ва набишт, ки: «Чунин кардам». Ҷавоб набишт, ки: «Мо қаноат карда будем ба суди андак бо саломати дин, набоистӣ ки ту дини мо дар ивази суди бисёр додӣ. Ин ки кардӣ, ҷинояте азим аст; бояд ки ҷумлаи он мол ба садақа диҳӣ каффорати инро ва на ҳамоно, ки ҳанӯз аз шумии ин сар ба сар бираҳем»[1].

Ва бидон, ки сабаби ин таҳрим зарари халқ аст, ки қут қавоми одамӣ аст, чун мефурӯшад, мубоҳ аст ҳама халқро харидан. Ва чун яке бихарад ва дар банд кунад, дасти ҳама аз он кутоҳ бошад, чунон бошад, ки оби мубоҳ дар банд кунад, то халқ ташна шаванд ва ба зиёдат бихаранд. Ва ин маъсият дар харидани таом аст бад-ин ният. Аммо деҳқон, ки вайро таом бошад, он худ хоси вай аст, ҳар гоҳ ки хоҳад бифурӯшад ва бар вай воҷиб набувад, ки зуд бифурӯшад, лекин агар таъхир накунад авлотар ва агар дар ботин рағбате бувад бад-он ки гарон шавад, ин рағбат мазмум бошад.

Ва бидон, ки эҳтикор дар доруҳо ва чизҳо, ки на қут бошад ва на ҳоҷат бад-он ом бувад, ҳаром нест. Аммо дар қут ҳаром аст, аммо он чи ба вай наздик бувад, чун гӯшту равған ва амсоли ин, хилоф аст; ва дуруст он аст, ки аз кароҳат холӣ набувад, аммо ба дараҷаи қут нарасад. Ва нигоҳ доштани қут низ он вақт ҳаром бувад, ки таом танг бувад. Аммо вақте ки ҳар вақт, ки хоҳад харид, осон биёяд, нофурӯхтан ҳаром набошад, ки дар он зараре набошад. Ва гурӯҳе гуфтаанд, ки дар ин вақт низ ҳаром бувад; ва

---

[1] Мақсуд ин аст – Ва шояд бо ин кор ҳам ҳанӯз аз шумии ин гуноҳ комилан нараста бошем.

дуруст он аст, ки макрӯҳ бувад, ки дар ҷумла интизори гаронӣ мекунад. Ва ранҷи мардумонро мунтазир будан мазмуму макрӯҳ бувад.

Ва салаф макрӯҳ доштаанд ду навъ тиҷоратро: яке таом фурӯхтан, дигаре кафан фурӯхтан, ки дар интизори марг ва ранҷи мардумон будан мазмум аст. Ва ду навъ пеша мазмум доштаанд: қассобӣ, ки дилро сахт кунад ва заргарӣ, ки ороиши дунё кунад.

**Навъи дуввум** аз ранҷи ом набаҳра (пули қалб, носара) додан аст дар муомилат – чи агар бидонад он кас, ки меситонад, худ зулм карда бошад бар вай ва агар донад, бошад ки вай бар дигаре талбис кунад; ва он дигар бар дигаре; ва ҳамчунин то рӯзгори дароз дар дастҳо бимонад ва мазлимати он ба вай бозгардад. Ва барои ин гуфтааст яке аз бузургон, ки: «Як дирам набаҳра додан, батар аз он, ки сад дирам дуздидан, барои он ки он маъсияти дуздӣ бирасад дар вақт ва ин бошад, ки пас аз марг меравад; ва бадбахт он бошад, ки вай бимирад ва маъсияти вай намирад ва меравад ва бошад ки сад солу дувист сол бимонад ва вайро дар гӯр бад-он азоб мекунанд, ки асли он аз дасти вай рафта бошад».

Акнун дар зару сими набаҳра панҷ чиз бибояд донист:

**Аввал –** он ки чун набаҳра ба дасти вай афтод, бояд ки дар чоҳ афканад ва нашояд ки ба касе диҳад ва гӯяд, ки: «Зайф (қалбу носара) аст», ки бошад ки он кас ба дигаре талбис кунад.

**Дуввум –** он ки воҷиб бувад бар бозорӣ, ки илми нақд биёмӯзад, ки бишиносад, ки бад кадом аст, на барои он ки то наситонад, балки барои он ки ба касе надиҳад ба ғалат ва ҳаққи мусалмоне ба зиён наёрад. Ҳар ки биёмӯзад, агар ба ғалат бар дасти вай равад, ҳаққи мусалмоне ба зиён наёрад ва ҳар ки наёмӯзад, агар ба ғалат он бар дасти вай биравад, осӣ бошад, ки талаби илм насиҳат (дурусткорӣ) дар ҳама муомилат, ки банда бад-он мубтало бошад, воҷиб аст.

**Сеюм** – он, ки агар зайф биситонад, бад-он ният, ки расул гуфт алайҳиссалом: «Раҳималлоҳу-мраан саҳла-л-қазои ва саҳла-л-иқтизои»[1], некӯ бувад, лекин бад-он азм, ки дар чоҳ афканад. Аммо агар андеша дорад, ки харҷ кунад, нашояд, агарчи бигӯяд, ки зайф аст.

**Чаҳорум** – зайф он бувад, ки дар вай симу зар набувад. Аммо он чи дар вай зару нуқра бувад, валекин ноқис бувад, воҷиб набошад дар чоҳ афкандан, балки агар харҷ кунад, ду чиз воҷиб бувад: яке он, ки бигӯяд ва пӯшида надорад; дигар он, ки ба касе диҳад, ки бар амонати ӯ эътимод бувад, ки вай низ талбис накунад бар дигаре. Пас агар донад, ки ба

[1] Худо биёмурзод мардеро, ки кори доду ситадро осон кард.

ҳалол дорад, ки харҷ кунад[1], ҳамчунон бувад, ки ангур фурӯшад ба касе, ки донад, ки хамр хоҳад кардан; ва силоҳ ба касе фурӯшад, ки роҳ хоҳад зад: ин ҳаром бувад. Ва ба сабаби душвории амонат дар муомилат салаф чунин гуфтаанд, ки: «Бозаргони боамонат аз обид фозилтар аст»[2].

Қисми дуввум **зулми хос** аст, ки ҷуз бад-он кас нарасад, ки муомилат бо вай аст. Ва ҳар муомилате, ки бад-он зараре ҳосил ояд, зулм бувад ва ҳаром бувад.

Ва фазолики ин он аст, ки бояд ҳар чи раво надорад, ки бо вай кунанд, бо ҳеч мусалмоне накунад, ки ҳар ки мусалмонеро чизе писандад, ки худро написандад, имони вай тамом набувад Аммо тафсили ин чаҳор чиз аст:

**Яке он**, ки бар коло сано нагӯяд – зиёдат аз ин, ки бошад, ки он ҳам дурӯғ бувад ва ҳам талбису зулм, балки санои рост низ нагӯяд, чун харидор медонад бе гуфти вай, ки ин беҳуда бошад: «Мо йалфизу мин қавлин илло ладайҳи рақибун ъатидун»[3]. Аз ҳар сухане, ки бигӯянд, бихоҳанд пурсид, ки чаро гуфт ва он гоҳ чун беҳуда гуфта бошад, ҳеч узраш набувад.

Аммо савганд хӯрдан, агар дурӯғ бувад, аз кабоир бувад ва агар рост бувад, барои коре хасис номи Худои таъоло бурда бувад ва ин беҳурматӣ бувад, ки дар хабар аст: «Вой бар бозаргонон аз «ло валлоҳи» ва «бало валлоҳи» ва вой бар пешаварон аз «фардо» ва «пасфардо!». Ва дар хабар аст, ки: «Агар касе колои хеш ба савганд тарвиҷ кунад, Худои таъоло рӯзи қиёмат ба вай нанигарад». Ва ҳикоят аст аз Юнус ибни Убайд, ки вай хаз фурӯхтӣ ва сифат намекард, як рӯз сафат (ҷомадон, сабад) фароз кард бар харидор; ва шогирди вай гуфт: «Ё Раб, маро аз ҷомаҳои биҳишт каромат кун». Ӯ сафат бияфканд ва он хаз нафурӯхт: тарсид, ки ин сано бошад ва бар коло.

**Шарти дуввум** – дар байъ он аст, ки ҳеч чиз аз айби коло аз харидор пинҳон надорад ва ҳама ба тамомиву ростӣ бо вай бигӯяд; агар пинҳон дорад, хиёнат карда бошад ва насиҳат накарда бошад ва золиму осӣ бувад; ва ҳар гоҳ ки рӯи некӯтарин аз ҷома арз кунад, ё дар ҷои торик арза кунад, то некӯтар намояд, ё пои некӯтар аз кафшу мӯза арза кунад, зо-

---

[1] Яъне: дигарӣ харҷ кардани онро мубоҳ ва ҳалол шиносад.

[2] Чунон ки мулоҳиза мешавад, аз панҷ чизе, ки дар набаҳра бояд донист, беш аз чаҳор қисмат зикр нашуда ва дар «Эҳёу-л-улум» зери унвони «Ас-солис» ёд шуда ва тарҷимааш чунин аст:

**Саввум –** агар набаҳраро бидиҳад ба тарафи муомила низ бигӯяд, ҳам аз гуноҳ холӣ набувад, чи он кас инро намеситонад ҷуз барои он ки ба дигаре бисупорад – бе он ки вайро биёгоҳонад; ва агар ин қасд надоштӣ, ҳаргиз дар гирифтани он рағбат накардӣ; пас бад-ин тартиб, танҳо аз гуноҳе, ки фақат ба ин муомила баста аст, раҳоӣ пайдо кардааст.

[3] Ҳеч каломеро талаффуз намекунад одамӣ, магар он ки наздики ӯ нигаҳбоне аст муҳайё.

лиму хоин бувад.

Расул алайҳиссалом ба марде бигузашт, ки гандум мефурӯхт, даст дар гандум кард, даруни вай тар буд, гуфт: «Ин чист?» Гуфт: «Об расида аст». Гуфт: «Пас чаро об берун накардӣ? Ман ғашшано фа лайса минно – ҳар ки ғаш кунад, аз мо нест». Ва марде уштур ба сад дирам бифурӯхт ва пои вай айб дошт ва Восила ибни ал-Асқаъ аз саҳоба он ҷо буд истода, ғофил монд, чун бидонист, дар паи харидор шуд ва гуфт: «Пои вай айбе дошт». Мард бозомад ва аз боеъ сад дирам бозситад. Боеъ гуфт: «Ин байъи ман чаро табоҳ кардӣ?» Гуфт: «Аз баҳри он ки аз расул алайҳиссалом шунидам, ки гуфт: «Ҳалол нест, ки касе чизе фурӯшад ва айби он пинҳон дорад; ва ҳалол нест мар дигареро, ки бидонад ва нагӯяд». Ва гуфт: «Расул алайҳиссалом моро байъат ситадааст бар насиҳати мусалмонон ва шафқат нигоҳ доштан; ва пинҳон доштан аз насиҳат набувад».

Ва бидон, ки чунин муомилат кардан душвор бувад ва аз муҷоҳидот бузург бувад ва ба ду чиз осон шавад.

**Яке он,** ки коло бо айб нахарад ва он чи харад, дар дил кунад, ки бигӯяд; ва агар бар вай талбис кардаанд, бидонад, ки он зиён вайро афтад, бар дигаре наафканад. Ва асл он аст, ки бидонад, ки рӯзӣ аз талбис зиёдат нашавад, балки баракат аз мол бишавад ва бархурдорӣ аз мол набошад. Ва ҳар чи аз таррории (кисабурӣ, нодурустӣ, duздӣ) пароканда ба даст ояд, ба як роҳ воқеае афтад, ки ҳама ба зиён ояд ва мазлимат бимонад; ва чун он мард бошад, ки об дар шир мекард ва гала дар кӯҳ шуд, ба як роҳ сел омад ва гала бибурд, он кӯдак гуфт, ки: «Он оби пароканда, ки дар шир кардӣ, ба як бор ҷамъ шуд ва говонро бибурд».

Ва расул алайҳиссалом мегӯяд: «Чун хиёнат ба муомилат роҳ ёфт, баракат бишуд». Ва маънии баракат он бошад, ки кас бошад, ки моли андак дорад, вайро бархурдорӣ бувад; ва бисёр касеро аз он роҳат бувад; ва бисёр хайр аз вай падид ояд; ва кас бувад, ки бисёр дорад; ва он моли бисёр сабаби ҳалоки вай гардад – дар дунё ва дар охират. Ва ҳеч бархурдорӣ набувад. Пас бояд ки баракат талаб кунад, на зиёдатӣ; ва баракат дар амонат бувад, ки ҳар ки ба амонат маъруф шуд, ҳама аз вай харанд ва ба муомилати вай рағбат кунанд; ва суди вай бисёр шавад; ва чун ба хиёнат маъруф шуд, ҳама аз вай ҳазар кунанд.

**Дигар он**, ки бидонад, ки муддати умри вай сад сол беш нахоҳад буд ва охиратро ниҳоят нест; чӣ гуна раво бувад, ки умри абадии худ ба зиён орад – барои зиёдати симу зар дар ин рӯзе чанди мухтасар? Ҳамеша мебояд ки ин маониро бар дили хеш тоза медорад, то таррориву хиёнат дар дили вай ширин нашавад. Расул мегӯяд алайҳиссалом: «Халқ дар

ҳимояти «*ло илоҳа иллаллоҳ*»-анд аз сухти Худои таъоло, то он гоҳ ки дунёро аз дин фаропеш бидоранд; он гоҳ чун ин калима бигӯянд, Худои таъоло гӯяд: «Дар ин калима дурӯғ мегӯед ва рост наед».

Ва ҳам чунон ки дар байъ фариза аст ғаш (тақаллуб, талбис) нокардан, дар ҳама пешаҳо фариза аст. Ва кори қалб кардан ҳаром аст, магар ки пӯшида надорад. Аҳмад ибни Ҳанбалро пурсиданд дар руфӯ кардан, гуфт: «Нашояд, магар касе, ки барои пӯшидан дорад, на барои байъ ва ҳар ки руфӯ кунад барои талбисро, осӣ шавад ва музди вай ҳаром бувад».

**Воҷиби сеюм** он, ки дар миқдори вазн ҳеч талбис накунад ва рост санҷад. Худои таъоло мегӯяд: «Вайлун *ли-л*-мутаффифина-*л*-лазина...» *ал*-ояту – «Вой барои касоне, ки чун бидиҳанд, кам санҷанд ва чун биситонанд, зиёдат ситонанд». Ва салафро одат ин будааст, ки ҳар чи ситадандӣ, ба ним ҳабба камтар ситадандӣ ва чун бидодандӣ, ба ним ҳабба зиёдат додандӣ ва гуфтандӣ, ки: «Ин ним ҳабба ҳиҷоб аст миёни мо ва дӯзах», ки тарсиданд, ки рост натавонанд сахт[1] ва гуфтандӣ, ки: «Аблаҳ касе бувад, ки биҳиште, ки паҳнои вай чанд ҳафт осмону замин бошад, бифурӯшад ба ним ҳабба ва аблаҳ касе бувад, ки ба ним ҳабба тӯборо (дарахте дар биҳишт) ба вайл (ҷое дар дӯзах) бадал кунад».

Ва ҳар гаҳ расул алайҳиссалом чизе харидӣ гуфтӣ: «Баҳо бисанҷ ва чарб бисанҷ».

Ва Фузайли Иёз писари хешро дид, ки диноре месанҷид, то ба касе диҳад ва шухе, ки дар нақши вай буд пок мекард, гуфт: «Эй писар ин туро аз ду ҳаҷ ва ду умра фозилтар!»

Ва салаф гуфтаанд, ки: «Худованди ду тарозу, ки ба яке бидиҳад ва ба яке биситонад, аз ҳама фуссоқ[2] батар аст; ва ҳар баззозе, ки карбос паймояд, то бихарад, суст паймояд ва чун бифурӯшад, кашида паймояд, аз ин ҷумла бошад; ва ҳар қассобе, ки устухон бо гӯшт санҷад, ки одат набувад, аз ин ҷумла бувад, ғалла фурӯшад ва бар вай хок бувад зиёдат аз одат, аз ин ҷумла бувад. Ва ин ҳама ҳаром аст; балки ин инсоф дар ҳама корҳо ва муомилатҳо бо халқ воҷиб аст, ки ҳар ки сухане бигӯяд, ки мисли он агар бишунавад, ба кароҳият шунавад, фарқ кард миёни ситадан ва додан; ва аз ин бад-он бираҳад, ки ба ҳеч чиз худро аз бародари хеш фаробеш надорад андар муомилат. Ва ин саъбу душвор бувад ва азим аст ва барои ин аст, ки Ҳақ таъоло мегӯяд «Ва ин минкум, илло воридуҳо кона ъало Раббика ҳатман мақзиййан» – «Ҳеч кас нест, илло ки вайро

[1] Сахтидан – андоза гирифтан, санҷидан.

[2] Фосиқон, касоне, ки воҷибҳои диниро риоят намекунанд.

дар дӯзах гузор аст»; он кас, ки ба роҳи тақво наздиктар бувад, зудтар халос ёбад.

**Воҷиби чаҳорум** он аст, ки дар нархи коло ҳеч талбис накунад ва пӯшида надорад. Наҳй кардааст расул алайҳиссалом аз он, ки пеши корвон боз шавад ва нархи шаҳр пинҳон дорад ва коло арзон харад; ва ҳар ки чунин кунад, худованди колоро расад, ки байъ фасх кунад. Ва наҳй кардааст аз он, ки ғарибе коло орад ва ба шаҳр арзон бувад, касе гӯяд: «Ба наздики ман бимон, то ман пас аз ин бифурӯшам». Ва наҳй кардааст аз он, ки харидорӣ кунад коло ба баҳои гарон, то дигаре пиндорад, ки рост мегӯяд ва ба зиёдат бихарад; ва ҳар ки ин ба худованди коло рост карда бувад[1], то касе фирефта шавад, то бидонад, ки вайро бошад, фасх кунад. Ва ин одат аст, ки дар бозор коло дар манязид (музояда, ҳароҷ) биниҳанд ва касоне, ки андешаи харидорӣ накунанд, меафзоянд ва ин ҳаром аст. Ва ҳамчунин раво набошад коло аз салимдиле (содалавҳ, беиттилоъ) харидан, ки баҳои коло надонад, пас арзон бифурӯшад, ё ба салимдиле фурӯхтан, ки гарон харад ва надонад, ки баҳо чанд аст, ҳарчанд, ки фатво кунем, ки зоҳир дуруст аст, валекин чун ҳақиқати кор аз вай пинҳон дорад, базаҳкор бошад.

Яке аз тобеъин дар Басра буд, ғуломи вай аз шаҳри Сус (Шӯш, Шуштар) номае навишт, ки имсол шакарро офат афтод, пеш аз он, ки мардумон бидонанд, шакар бисёр бихар. Вай бисёре шакар бихарид ва ба вақти хеш бифурӯхт, сӣҳазор дирам суд кард, пас бо хеш гуфт: «Илоҳӣ, бо мусалмонон ғадр кардам ва офати шакар аз эшон пӯшида доштам, ин чунин кай раво бувад!» Он сӣҳазор дирам баргирифт ва наздики боеъи шакар бурд ва гуфт: «Ин моли туст». Гуфт: «Чаро?» Қисса бо вай бигуфт. Гуфт: «Акнун ман туро биҳил кардам». Чун ба хона омад, шаб дарандешид, гуфт: «Бошад ки ин мард аз шарм гуфта бошад ва ман бо вай ғадр кардам». Дигар рӯз бозовард ва бо вай меовехт, то он ки ҷумла сӣҳазор дирам аз вай биситад.

Ва бидон, ки ҳар ки харида (хариди қимат) гӯяд, бояд ки рост гӯяд ва ҳеч талбис накунад ва агар айбе падид омада бошад колоро, бигӯяд; ва агар гарон харида бошад – лекин мусомаҳат карда бошад ба сабаби дӯстии боеъ, ки бо вай буд ё хеши вай буд – бигӯяд; ва агар арз дода бошад ба даҳ динор, ки ба нӯҳ арзад – нашояд ки харида гӯяд; ва агар дар он вақт арзон харида бошад, валекин пас аз он нархи коло бигардид ва акнун наарзад, бибояд гуфт. Ва тафсили ин дароз аст ва дар ин боб бисёре хиёнат кунанд бозориён ва надонанд, ки ин хиёнат аст. Ва асл он аст,

[1] Рост кардан, сохту соз кардан.

ки он булаҷабӣ (тазвир, найранг) агар касе бо вай кунад, раво надорад; нашояд вайро, ки бо дигаре низ он кунад, бояд ки ин меъёр худ созад, чи ҳар ки ба эътимоди харида гуфтан харад, аз он харад, ки гумон барад, ки вай истиқсо (кунҷковӣ, мунтаҳои диққат) тамом карда бувад ва чунон харида, ки арзад; чун булаҷабӣ дар зери он бошад, бад-он розӣнабошад ва ин таррорӣ бувад ва хиёнат кардан бошад.

## БОБИ ЧАҲОРУМ

### Дар эҳсон ва некӯкорӣ дар муомилат

Бидон, ки Худои таъоло ба эҳсон фармудааст чунон ки ба адл фармудааст, ки: «Инналлоҳа йаъмуру би-л-ъадли ва-л-эҳсони». Ва он боби гузашта ҳама дар баёни адл буд, то аз зулм бигурезад. Ва ин боб дар эҳсон аст. Худои таъоло мегӯяд: «Инна раҳматаллоҳи қарибун мина-л-мӯҳсинина»[1]. Ва ҳар ки бар адл иқтисор кунад, сармоя нигоҳ дошта бошад дар дин, аммо суд дар эҳсон бувад. Ва оқил он бувад, ки суди охират фурӯ нагузорад дар ҳеч муомилат.

Ва эҳсон некӯкорӣ бошад, ки муомилро (муомилакунанда) дар он манфиате бошад – ва бар ту воҷиб набувад. Ва дараҷаи эҳсон ба шаш ваҷҳ ба ҳосил ояд.

**Ваҷҳи аввал**

Он ки суди бисёр кардан раво надорад, агарчи харидор бад-ин розӣ бошад ба сабаби ҳоҷате, ки ӯро бувад. Сарӣ ас-Сақатӣ дуконе доштӣ ва раво надоштӣ, ки даҳ ним беш суд кардӣ. Як бор ба шаст динор бодом харид, бодом гарон шуд ва даллол аз вай талаб кард, гуфт: «Бифурӯш ба шасту се динор». Гуфт: «Баҳои он имрӯз навад динор аст». Гуфт: «Ман дил бад-он рост кардаам, ки зиёдати даҳ ним нафурӯшам, раво надорам он азм нақз кардан». Гуфт: «Ман низ раво надорам колои ту ба кам фурӯхтан». На вай фурӯхт ва на Сарӣ ба зиёдат ризо дод. Дараҷаи эҳсон чунин бувад.

Ва Муҳаммад ибни ал-Мункадир аз бузургон будааст ва дукондор буда, ҷомаҳо дошт, баъзе баҳо ба панҷ динор ва баъзе ба даҳ динор. Шо-

[1] Ҳароина бахшоиши Худованд наздики некӯкорон аст.

гирди вай дар ғайбати вай ҷомае ба даҳ динор ба аъробӣ фурӯхт. Чун бозомад, бидонист, дар талаби аъробӣҳама рӯз бигардид, вайро бозёфт, гуфт: «Он ҷома панҷ динор беҳтар наарзад. Гуфт: «Шояд ки ман ризо дорам». Муҳаммад ибни ал-Мункадир гуфт: «Оре, валекин чизе, ки ба худ написандам, ҳеч касро написандам, ё байъ фасх кун ё ҷомаи некӯтар биситон ё панҷ динор аз ман бигир». Аъробӣ панҷ динор бозситад, пас, аз касе пурсид, ки ин мард кист? Гуфт: «Муҳаммад ибни ал-Мункадир». Гуфт: «Субҳона-л-Лоҳ, ки ин мард аст, ки ҳар гаҳ ки дар бодия борон наёяд, мо ба истисқо (талаби борон ва намози он) равем ва номи вай барем, дар соат боронояд!»

Ва салаф одат кардаанд, ки суд андак кунанд ва муомилат бисёр ва ин муборактар доштаанд аз интизори суди бисёр.

Ва Алӣ разийаллоҳу анҳу дар бозори Кӯфа мегардид ва мегуфт: «Эй мардумон, суди андакро рад мекунед, ки аз бисёр бияфтед». Ва Абдурраҳмон ибни Авфро пурсиданд, ки: «Тавонгарии ту аз чист?» Гуфт: «Суди андакро рад накунам ва ҳар ки аз ман ҳайвоне хост, рад накардам ва бифурӯхтам, дар як рӯз ҳазор шутур бифурӯхтам ба сармоя ва беш аз ҳазор зонубанд нафъ накардам, ҳар яке ба дираме меарзид ва дираме алафи вай аз ман бияфтод, ду ҳазор дирам суд буд».

**Ваҷҳи дуввум**

Он ки колои дарвешон гаронтар харад, то эшон шод шаванд: чун ресмони пирзане ва чун мева аз дасти кӯдаке ва дарвеше, ки бозпас омада бошад, ки ин мусомаҳа аз садақа фозилтар. Ва ҳар ки ин кунад, дуои расул алайҳиссалом ба вай расад; расул гуфтааст алайҳиссалом: «Раҳималлоҳу-мраан саҳла-л-байъи ва саҳла-ш-широи»[1].

Аммо аз тавонгар коло ба ғабн (зиён кардан дар муомила) харидан, яқин на музд бувад ва на сипос. Ва зоеъ кардани мол бувад, балки микос кардан ва арзон харидан авлотар.

Ҳасану Ҳусайн разийаллоҳу анҳумо ҷаҳди он кардандӣ, ки ҳар чи биханд, арзон харанд ва даровехтандӣ, то эшонро гуфтандӣ: «Дар рӯзе чандин ҳазор дирам бидиҳед, дар ин миқдор чаро чунин микос мекунед?» Гуфтанд: «Он чи бидиҳем, барои Худои таъоло диҳем ва бисёри он андак бувад ва аммо ғабн пазируфтан дар байъ нуқсони ақлу мол бувад».

**Ваҷҳи саввум**

Дар баҳо ситадан аз се гуна эҳсон бувад: яке баъзе кам кардан ва дигар

---

[1] Худо биёмурзад касеро, ки хариду фурӯшро осон кунад.

шикаста ва накде, ки бадтар бувад, ситадан; ва седигар мӯҳлат додан. Ва расул алайҳиссалом мегӯяд: «Раҳмати Худой бар касе бод, ки ситаду дод осон кунад». Ва мегӯяд: «Ҳар ки осон гирад, Худои таъоло корҳои вай осон гирад». Ва ҳеч эҳсон беҳ аз мӯҳлат додани дарвеш нест; аммо агар надорад, мӯҳлат додан худ воҷиб бувад ва он аз ҷумлаи адл бувад. Аммо агар касе дорад, валекин то чизе ба зиён нафурӯшад ё чизе, ки бад-он ҳоҷатманд аст, нафурӯшад, натавонад дод, мӯҳлат додани вай аз эҳсон бувад ва аз садақаҳои бузург.

Расул гуфт алайҳиссалом: «Дар қиёмат мардеро биёранд, ки бар хештан зулм карда бошад дар дин ва дар девони вай ҳеч ҳасана набошад, вайро гӯянд, ки ҳаргиз ҳеч ҳасана накардӣ? Гӯяд: «Накардаам, магар он ки шогирдони хешро гуфтаме, ки ҳар ки маро бар вай воме аст ва муъсир (тангдаст) аст, мӯҳлат диҳед ва мусомаҳа кунед». Худои таъоло гӯяд: «Пас ту имрӯз муъсир ва дармондаӣ ва Мо авлотар ки бо ту мусомаҳат кунем». Ва вайро биёмурзад».

Ва дар хабар аст, ки: «Ҳар ки мар касеро воме диҳад, то муддате, ҳар рӯзе, ки мегузарад, вайро садақае бошад. Ва чун муддат бигузарад, ба ҳар рӯзе, ки пас аз он мӯҳлат диҳад, ҳамчунон бувад, ки гӯӣ он ҳама мол ба садақа дода бошад». Ва аз салаф касон будандӣ, ки нахостандӣ воми ин боз диҳанд, барои он ки садақае менависанд ҳар рӯзе эшонро ба ҷумлаи он мол.

Расул алайҳиссалом гуфт: «Бар дари биҳишт навишта дидам, ки ҳар дираме ба садақа даҳ дирам аст ва ҳар дираме ба вом ба ҳаҷдаҳ дирам». Ва ин ба сабаби он аст, ки вом накунад, магар ҳоҷатманд, аммо садақа, бошад ки ба дасти мӯҳтоҷ наяфтад.

**Ваҷҳи чаҳорум**

Гузордани вом; ва эҳсон дар ин он бувад, ки ба тақозо ҳоҷат наёварад; ва шитоб кунад; ва нақд некӯтар гузорад; ва ба даст бирасонад; ва ба хонаи худованди ҳақ барад, чунон ки вайро касе набояд фиристод. Ва дар хабар аст, ки: «Беҳтарини шумо он аст, ки вом некӯтар гузорад». Ва дар хабар аст, ки: «Ҳар ки вом кунад ва дар дил кунад, ки ба некӯӣ бигузорад, Худои таъоло чанд фаришта фиристад, то ӯро нигоҳ медоранд ва дуо мекунанд ӯро, то он вом гузорда шавад». Аммо агар тавонад, ки бигузорад ва таъхир кунад як соат – бе ризои худованди вом – золим ва осӣ шавад; агар ба намоз машғул шавад ва агар ба рӯза ва агар дар хоб бувад, дар миёни ҳама дар лаънати Худой бувад. Ва ин маъсияте бошад, ки вай хуфта бо вай ба ҳам равад. Ва шарти тавоноӣ на он аст, ки нақд дорад,

балки чун чизе битавонад фурӯхт ва нафурӯшад, осӣ шавад. Ва агар нақде набаҳра диҳад ё арзе диҳад – ва худованди ҳақ ба кароҳат гирад – осӣ шавад. Ва то хушнудии вай талаб накунад, аз мазлимат нараҳад. Ва ин аз гуноҳони бузург аст, халқ осон гирифта бошанд!

**Ваҷҳи панҷум**

Он, ки бо ҳар касе, ки муомилате кард ва он кас пушаймон шавад, иқолат (вайрон, бекор) кунад. Расул гуфт алайҳиссалом: «Ҳар ки байъеро фасх (вайрон) кунад ва нобароварда ва нокарда ангорад, Худои таъоло нокарда ангорад». Ва ин воҷиб нест, валекин музди вай азим аст ва аз ҷумлаи эҳсон аст.

**Ваҷҳи шашум**

Он, ки дарвешонро ба нася чизе медиҳад ва мефурӯшад – агар ҳама андак бошад – бар азми он ки боз нахоҳад ва агар муъсир бимиранд, дар кори эшон кунад. Ва дар салаф касоне буданд, ки эшон ду ёдгор (дафтари ёддошт) доштандӣ: яке номҳои маҷҳул будандӣ, ки ҳама дарвешон будандӣ, ном нанавиштандӣ, то агар вай бимирад, касе аз эшон чизе бознахоҳад. Ва ин қавм аз ҷумлаи беҳтаринон надоштандӣ, балки беҳтарин онро доштандӣ, ки худ ёдгор надоштӣ номи дарвешонро, ки агар боздодандӣ, бозситадандӣ; ва агар на, тамаъ аз он гусаста доштандӣ. Аҳли дин дар муомилат чунин буданд ва дараҷаи мардони дин дар муомилати дунё падид ояд: ҳар ки пой бар як дирам шубҳат ниҳод – барои динро – аз ҷумлаи мардони дин аст.

## БОБИ ПАНҶУМ

### Дар шафқат бурдан дар дин дар миёни муомилати дунё

Бидон, ки ҳар ки вайро тиҷорати дунё аз тиҷорати охират машғул кунад, вай бадбахт аст. Ва чӣ гуна бувад ҳоли касе, ки кӯзаи заррин ба симин бадал кунад? Ва масали дунё чун кӯзаи сафолин аст, ки зишт аст ва зуд бишиканад ва масали охират чун кӯзаи заррин аст, ки ҳам некӯст ва ҳам бисёр бимонад ва поянда бувад; ва балки ҳаргиз фонӣ нашавад. Ва тиҷорати дунё зоди охиратро нашояд, балки ҷаҳди бисёр бояд, то роҳи дӯзах бигардад. Ва сармояи одамӣ дин ва охирати вай аст, набояд, ки аз он ғофил монад ва бар дини хеш шафқат набарад[1] ва ҳамагии вай

[1] Шафқат бурдан бар чизе: тарсидан аз табоҳ шудани он аст.

машғалаи тиҷорат ва деҳқонӣ гирад. Ва ин шафқат бар дини хеш он вақт бурда бошад, ки ҳафт эҳтиёт кунад:

**Эҳтиёти аввал** – он ки ҳар рӯзе бомдод ниятҳои некӯ бар дил тоза кунад, ки ба бозор бад-он мешавад, ки то қути хеш ва иёли хеш ба даст орад, то аз рӯи халқ бениёз бувад; ва тамаъ аз халқ баста дорад; ва то чандон қуввату фароғат ба даст орад, ки ба Худои таъоло пардозад; ва роҳи охират биравад. Ва ният кунад, ки имрӯз шафқату насиҳат ва амонат бо халқ нигоҳ дорад ва ният кунад, ки амри маъруф ва наҳйи мункар кунад ва ҳар ки хиёнате кунад бар вай, ҳисбат кунад ва бад-он ризо надиҳад. Чун ин ниятҳо бикунад, ин аз ҷумлаи аъмоли охират бувад ва суди дин бувад, агар дунёӣ чизе ба даст ояд, зиёдатӣ бувад.

**Эҳтиёти дуввум** – он ки бидонад, ки вай як рӯз зиндагӣ натавонад кардан, то камтарин ҳазор кас аз одамиён, ҳар яке ба шуғле машғул набошад, чун нонбо ва заргар ва ҷавлоҳаву оҳангар ва ҳаллоҷу дигар пешаҳо. Ва ҳама кори вай мекунанд, ки вайро ба ҳама ҳоҷат мебошад ва нашояд ки дигарон дар кори вай бошанд ва ӯро аз ҳама манфиат бошад ва ҳеҷ касро аз вай манфиат набувад, ки ҳама олам дар ин ҷаҳон дар сафаранд ва мусофирон бояд ки дасти яке доранд, ки якдигарро ёр бошанд. Вай низ ният кунад, ки ман ба бозор шавам ва шуғле кунам, то мусалмонеро роҳате бошад, чунон ки мусалмонони дигар шуғли ман мекунанд, ки ҷумлаи шуғлҳо аз фурузи кифоёт аст, вай низ ният кунад, ки ба яке аз ин фуруз қиём намояд. Ва нишони дурустии ин ният он бувад, ки ба коре машғул бувад, ки халқ бад-он ҳоҷатманд бувад, ки агар он набувад, кори мардумон ба халал шавад, на чун заргариву наққошӣ ва гачу кандагарӣ, ки ин ҳама ороиши дунёст ва ба ин ҳоҷат нест ва нокардани ин беҳтар аст – агарчи мубоҳ аст; аммо ҷомаи дебо дӯхтан; ва сохти зар кардан барои мардон, ин худ ҳаром бувад. Ва аз пешаҳо, ки салаф кароҳият доштаанд, фурӯхтани таом аст ва кафан ва қассобиву саррофӣ, ки аз дақоиқи рибо худро душвор нигоҳ тавон дошт; ва ҳаҷҷомӣ, ки дар ӯҷароҳат кардан аст одамиро бар гумони он ки суд дорад – ва бошад ки надорад; ва даббоғиву канносӣ, ки ҷома пок доштан аз он душвор бувад; ва низ далели хасисҳимматӣ аст; ва сутурбонӣҳамчунин; ва даллолӣ, ки аз бисёр гуфтан ва зиёдат гуфтан ҳазар натавон кардан.

Ва дар хабар аст, ки беҳтарин корҳо ва тиҷоратҳо баззозӣ аст ва беҳтарин пешаҳо харрозӣ: он ки машку митҳара ва амсоли ин дӯзад. Ва дар хабар аст, ки: «Агар дар биҳишт бозаргонӣ будӣ, баззозӣ будӣ ва агар дар дӯзах будӣ, саррофӣ будӣ». Ва чаҳор пешаро ракик доштаанд: ҷавлоҳиву пунбафурӯшӣ ва дукгариву муаллимӣ; ва сабаб он аст, ки

муомилати ин қавм бо кӯдакону занон аст; ва ҳар киро мухолатат бо заифақлон бувад, заифақл шавад.

**Эҳтиётисеюм** – он ки бозори дунё вайро аз бозори охират боз надорад ва бозори охират масҷидҳост, ки Худои таъоло мегӯяд: «*Ло тулҳикум амволукум ва ло авлодукум ъан зикриллоҳи*». Мегӯяд: «Бедор бошед, то машғалаи тиҷорат шуморо аз зикри Ҳақ таъоло боз надорад»: он гоҳ зиён кунед.

Умар разийаллоҳу анҳу гуфт: «Бозаргон аввал рӯзи охиратро бигузорад ва пас аз он дунёро». Ва одати салаф он будааст, ки бомдод ва шабоногоҳ охиратро доштаанд: ё дар масҷид будандӣ ба зикр ва авром машғул, ё дар маҷлиси илм; ва ҳариса[1] ва сарбирёнбо (каллапоча) ҳама кӯдакон ё аҳли зиммат[2] фурӯхтандӣ, ки дар он вақт мардон дар масҷидҳо будандӣ. Ва дар хабар аст, ки: «Малоика чун саҳифаи банда ба осмон баранд ва дар аввали рӯзу охири рӯз хайре карда бошад, он чи дар миёна бошад ба вай бахшанд». Ва дар хабар аст, ки: «Малоикаи шаб ва малоикаи рӯз, бомдоду шабонгоҳ ба ҳам расанд; Ҳақ таъоло гӯяд: «Чун гузоштед бандагони маро?» Малоика гӯянд: «Чун бигузоштем, намоз мекарданд ва чун даррасидем, намоз мекарданд». Ҳақ таъоло гӯяд: «Гувоҳ кардам шуморо, ки эшонро биёмурзидам». Ва бояд ки чун дар миёни рӯз бонги намоз шунид, ҳеч наистад ва дар ҳар коре, ки бувад, бимонад ва ба масҷид равад ва дар тафсири ин оят, ки: «*Ло тулҳиҳим тиҷоратун ва ло байъун ъан зикриллоҳи*»[3] омадааст, ки «Қавме буданд, ки оҳангари эшон путк дар ҳаво карда будӣ, чун бонги намоз баромадӣ, фурӯ наёвардӣ ва харроз дирафш фурӯ бурда будӣ, чун бонги намоз шунидӣ, боз барнакашидӣ».

**Эҳтиёти чаҳорум** – он ки дар бозор аз зикру тасбеҳ ва ёдкарди Худои таъоло ғофил набошад, чандон ки тавонад, забону дил бекор надорад; ва бидонад, ки ин суд, ки ба дин фавт шуд, ҳама ҷаҳон дар муқобалаи он наёяд; ва зикр дар миёни ғофилон савоби он беш бувад. Ва расул гуфт алайҳиссалом: «Зикри Худои таъоло дар миёни ғофилон, чун дарахти сабз бошад дар миёни дарахтони хушк ва чун зинда бошад дар миёни мурдагон ва чун мубориз бувад дар миёни гурехтагон». Ва гуфт расул алайҳиссалом: «Ҳар ки ба бозор расад ва бигӯяд: «*Ло илоҳа иллаллоҳу ваҳдаҳу ло шарика лаҳу лаҳу-л-мулку ва лаҳу-л-ҳамду ва Ҳува ҳаййун ло йамуту би йадиҳи-л-хайру ва Ҳува ъала кулли шайъин қадирун*», вайро

---

[1] Навъе ғизо, ки бо гӯшт созанд, ҳалим.

[2] Куффоре, ки бо шароите дар миёни мусалмонон зиндагӣ мекунан.

[3] Ононро боз намедорад бозаргонӣ ва доду ситад аз ёди Худованд.

ду бор ҳазор ҳазор савоб нависанд». Ва Ҷунайд раҳматуллоҳи алайҳи рӯзе мегуфт, ки: «Бисёр кас аст дар бозор, ки агар сӯфиро гӯш гирад ва бар ҷои ӯ биистад, аҳли он бошад»; ва гуфт: «Кас донем, ки вирди вай ҳар рӯзе дар бозор сесад ракъат намоз аст ва сӣҳазор тасбеҳ». Ва чунин гуфтаанд, ки бад-ин худро мехост.

Ва дар ҷумла, ҳар ки дар бозор барои қут шавад, то фароғати дин ёбад, чунин бувад ва асли мақсуд фурӯ нагузорад. Ва ҳар ки барои зиёдати дунё шавад, ин аз вай наёяд, балки агар дар масҷид шавад ва намоз кунад, бас бишӯлидадилу пароканда бувад ва бо ҳисоби дукон бувад.

**Эҳтиёти панҷум** – он ки бар бозор ҳарис набошад, чунон ки нахустин кас вай бувад, ки дар шавад ва охирин кас вай бувад, ки берун ояд; ва сафарҳои дароз ва бохатар кардан ва дар дарё нишастан ва монанди вай, ин ҳама далели ғояти ҳирс бошад.

Ва Муоз ибни Ҷабал мегӯяд разийаллоҳу анҳу, ки иблисро писаре аст номи вай Заланбур, ноиби вай аст, ки дар бозорҳо бувад *лаъанаҳуллоҳу* вайро гӯяд, ки: «Дар бозор рав ва дурӯғу савганд ва макру хиёнат дар дили эшон биёрой ва бо касе, ки аввал вай равад ва охир вай берун ояд, ҳамроҳ бош». Пас воҷиб иқтизои он кунад, то аз маҷлиси илм ва вирди бомдод ва намози чошт напардозад, нашавад ва чун чандон суд кард, ки кифояти рӯз бувад, бозгардад ва ба масҷид шавад ва кифояти умри охират ба даст орад, ки он умр дарозтар аст ва ҳоҷат бад-он бештар аст ва аз зоди он муфлистар аст. Ҳаммод ибни Салама устоди Абӯҳанифа – раҳматуллоҳи алайҳимо миқнаа (сарандози занон) фурӯхтӣ, чун ду ҳабба суд кардӣ, сафат (сабад) фароз кардӣ ва бозгаштӣ. Ва дар хабар аст, ки: «Бадтарини ҷойҳо бозор аст; ва бадтарини эшон он, ки аввали рӯз ояд ва охир берун шавад». Иброҳим ибни Башшор фаро Иброҳим ибни Адҳам гуфт: «Имрӯз ба кори гил меравам». Гуфт: «Ё ибни Башшор, ту меҷӯӣ ва туро меҷӯянд, он ки туро меҷӯяд, аз вай дар нагузарӣ ва он чи ту меҷӯӣ, аз ту дар нагузарад. Магар ҳаргиз ҳариси маҳрум надидаӣ ва комили марзуқ?» Гуфт: «Дар мулки ман ҳеч чиз нест, магар донге бар баққоле дорам». Гуфт: «Дорӣ ва он гоҳ ба кор мешавӣ?»

Ва дар салаф гурӯҳе чунин будандӣ, ки дар ҳафта ду рӯз беш нашудандӣ ба бозор; гурӯҳе ҳар рӯз бишудандӣ ва намози пешин бархостандӣ; ва гурӯҳе намози дигар; ҳар касе чун нони рӯз ба даст овардандӣ, ба масҷид шудандӣ.

**Эҳтиёти шашум** – он ки аз шубҳат дур бошад; аммо ҳаром агар гирди он гардад, худ фосиқ ва осӣ бувад. Ва ҳар чи дар он дар шак бошад, аз дили хеш фатво пурсад, на аз муфтиён, агар вай аз аҳли дил аст – ва ин

азиз бувад – ҳар чи дар дили хеш аз он кароҳате ёбад, нахарад. Ва бо золимону пайвастагони эшон муомилат накунад ва ҳеч золимро нася коло нафурӯшад, ки он гоҳ ба марги вай андӯҳгин шавад ва нашояд ба марги золим андӯҳгин шудан ва ба тавонгарии вай шод нашавад; ва ҳар чи ба эшон фурӯшад, ки донад эшон бад-он истионат хоҳанд кардан бар зулм, вайро дар он шарик бошад, масалан, агар коғаз ба муставфиёни (муншӣ, нависанда, ҳисобдор) золимон фурӯшад, бад-он муохаз (ҷавобгар) бувад. Ва дар ҷумла, бояд ки бо ҳама кас муомилат накунад, балки аҳли муомилат талаб кунад.

Ва чунин гуфтаанд, ки рӯзгоре будӣ, ки ҳар ки дар бозор шудӣ, гуфтӣ: «Муомилат бо кӣ кунам?». Гуфтандӣ: «Бо ҳар ки хоҳӣ, ки ҳама аҳли эҳтиётанд». Пас аз он рӯзгоре баромад, ки гуфтанд: «Бо ҳеч кас муомилат макун, магар бо фалону фалон». Ва бим аст, ки рӯзгоре ояд, ки бо ҳеч кас муомилат натавон кард. Ва ин пеш аз рӯзгори мо гуфтаанд. Ва ҳамоно дар рӯзгори мо чунин шудааст, ки фарқ баргирифтаанд дар муомилат ва далер шудаанд, бад-он ки аз донишмандони ноқисилму ноқисдин шунидаанд, ки: «Моли дунё ҳама ба як ранг шудааст ва ҳама ҳаром аст». Ва ин хатое бузург аст ва на чунин аст ва шарти ин дар китоби ҳалолу ҳаром, ки пас аз ин аст, ёд карда ояд, иншоаллоҳу таъоло ваҳдуҳу.

**Эҳтиёти ҳафтум** – он ки бо ҳар касе муомилат кунад, ҳисоби хеш бо вай рост медорад, дар гуфту кард ва доду ситад; ва бидонад, ки қиёмат бо ҳар яке бихоҳанд дошт ва инсофи ҳар яке аз вай талаб хоҳанд кард.

Яке аз бузургон бозаргонеро ба хоб дид, гуфт: «Худои таъоло бо ту чӣ кард?». Гуфт: «Панҷоҳҳазор саҳифа дар пеши ман ниҳод, гуфтам: бор Худоё, ин ҳама саҳифаи гуноҳ аст. Гуфт: бо панҷоҳҳазор кас муомилат кардаӣ, ҳар яке саҳифаи яке аст. Гуфт: дар ҳар яке саҳифаи хеш дидам, бо вай аз аввал то охир». Ва дар ҷумла, агар донге дар гардани вай бувад, ки ба талбис вайро зиён карда бошад, гирифтор шавад ва ҳеч чиз вайро суд надорад, то аз ӯҳдаи он берун наёрад.

Ин аст тариқи салафу роҳи шариат, ки гуфта омад – дар муомилат. Ва ин суннат бархостааст ва муомилату илми ин дар ин рӯзгорҳо фаромӯш кардаанд. Ҳар ки аз ин як суннат ба ҷой орад, савоби вай азим бувад, ки дар хабар аст, ки расул гуфт алайҳиссалом: «Рӯзгоре ояд, ҳар ки даҳяки ин эҳтиёт, ки шумо мекунед, бикунад, вайро кифоят бувад». Гуфтанд: «Чаро?» Гуфт: «Барои он ки шумо ёр доред бар хайрот, бад-ин сабаб бар шумо осон бувад ва эшон ёр надоранд ва ғариб бошанд дар майдони ғофилон». Ва ин бад-он гуфта ояд, то касе ин бишунавад, навмед наша-

вад ва нагӯяд, ки ин ҳама кай ба ҷой метавон овардан, ки ҳамон қадар ки ба ҷой тавонад оварد, бисёр бувад, балки ҳар ки имон дорад бад-он, ки охират аз дунё беҳтар, ин ҳама ба ҷой тавонад овард, ки аз ин эҳтиёт ҷуз дарвешӣ чизе таваллуд накунад; ва ҳар дарвешӣ, ки сабаби подшоҳии абад бувад, битавон кашид, ки мардумон бар бебаргиву ранҷи сафару мазаллати бисёр сабр мекунанд, то ба моле расанд ё ба вилояте, ки агар марг дарояд, ҳама зоеъ шавад, чандин кор набошад, агар касе барои подшоҳии абадро муомилате кунад, он чи дӯст надорад бо вай кунанд, вай низ бо мардумон накунад.

## АСЛИ ЧАҲОРУМ

### Шинохтани ҳалолу ҳаром ва шубҳат аст

Расул гуфтааст алайҳиссалом: «Талаби ҳалол фариза аст бар ҳар марду зани мусалмон». Ва талаби ҳалол натавонӣ кард, то надонӣ, ки ҳалол чист. Ва гуфтааст алайҳиссалом: «Ҳалол равшан аст ва ҳаром равшан ва дар миёни ҳар ду шубҳатҳои мушкил ва пӯшида аст; ва ҳар ки гирди он гардад, бими он бувад, ки дар ҳаром афтад».

Ва бидон, ки ин илме дароз аст ва мо шарҳи ин дар китоби «Эҳё» гуфтаем – ба тафсил, ки дар ҳеч китобе дигар наёмад; ва дар ин китоб он миқдор бигӯем, ки фаҳми авом тоқати он бидорад; ва ин миқдор дар чаҳор боб шарҳ кунем:

**Боби аввал** – Дар савоб ва фазилати талаби ҳалол.

**Боби дуввум** – Дар дараҷоти вараъ дар ҳалол ва ҳаром.

**Боби саввум** – Дар пажӯҳидан аз ҳалол ва суол кардан аз он.

**Боби чаҳорум** – Дар идрори султон ва ҳукми мухолатат бо эшон.

### Боби аввал
### Дар савоб ва фазилати талаби ҳалол

Бидон, ки Худои таъоло мегӯяд: «Йо аййуҳа-р-русулу, кулу мина-т-таййиботи ва-ъмалу солиҳан. «Ё расулон, он чи хӯред, ҳалолу пок хӯред.

Ва он чи кунед, аз тоат, шоиста кунед». Ва расул алайҳиссалом барои ин гуфт, ки: «Талаби ҳалол бар ҳамаи мусалмонон фариза аст». Ва гуфт: «Ҳар ки чиҳил рӯз ҳалол хӯрад, ки ба ҳеч ҳаром наёмезад, Худои таъоло дили вайро пурнур кунад. Ва чашмаҳои ҳикмат аз дили вай бикушояд – ва дар як ривоят – дӯстии дунё аз дили вай бибарад». Ва Саъд аз бузургони саҳоба буд, гуфт: «Ё расулуллоҳ, дуо кун, то дуои маро иҷобат бувад, ба ҳар дуо, ки кунам». Гуфт: «Ҳалол хӯр, то дуо мустаҷоб шавад». Ва расул гуфт алайҳиссалом: «Бисёр кас – таому ҷома ва ғизои вай ҳаром аст, он гоҳ даст бардошта дуо мекунад, чунин дуо кай иҷобат кунанд?» Ва гуфт: «Худои таъолоро фариштае аст бар Байтулмуқаддас, ҳар шабе муноду мекунад, ки: ҳар ки ҳаром хӯрад, Худои таъоло аз вай хушнуд набошад ва аз вай на фариза пазирад ва на суннат». Ва гуфт: «Ҳар ки ҷомае харад ба даҳ дирам, ки як дирам аз вай ҳаром бувад, то он ҷома бар тани вай бувад, намози вай напазиранд». Ва гуфт: «Ҳар гӯште, ки аз ҳаром раста бошад, оташ ба вай авлотар». Ва гуфт: «Ҳар ки бок надорад, ки мол аз куҷо ба даст орад, Худои таъоло бок надорад, ки вайро аз куҷо, ки хоҳад, ба дӯзах афканад». Ва гуфт: «Ибодат даҳҷузв аст, нӯҳҷузв аз вай талаби ҳалол аст». Ва гуфт: «Ҳар ки шаб ба хона шавад, монда – аз талаби ҳалол, омурзида хусбад ва бомдод, ки бархезад, Худои таъоло аз вай хушнуд бувад». Ва гуфт: «Худои таъоло мегӯяд: «Касоне, ки аз ҳаром парҳез кунанд, шарм дорам, ки бо эшон ҳисоб кунам». Ва гуфт: «Як дирам аз рибо саъбтар аст аз сӣ бор зино, ки дар мусалмонӣ бикунанд». Ва гуфт: «Ҳар ки моле аз ҳаром касб кунад, агар ба садақа диҳад, напазиранд ва агар биниҳад, зод бувад ба дӯзах».

Ва Абӯбакри Сиддиқ разийаллоҳу анҳу аз дасти ғуломе шарбате шир бихӯрд ва он гоҳ бидонист, ки на аз ваҷҳ аст; ангушт ба ҳалқ фурӯ бурд, то қай кард. Ва бими он буд, ки аз ранҷ ва сахтии он рӯҳ аз вай ҷудо шудӣ ва гуфт: «Бор Худоё, ба Ту паноҳам аз он қадар, ки дар рагҳо бимонад, ки берун наёмад». Ва Умар разийаллоҳу анҳу ҳамчунин кард, ки ба ғалат аз шир садақа ба вай доданд. Ва Абдуллоҳ ибни Умар разийаллоҳу анҳумо мегӯяд: «Агар чандон намоз кунед, ки пуштҳо кӯж шавад ва чандон рӯза доред, ки чун мӯй шавед, ба борикӣ, суд надорад ва напазиранд, илло ба парҳез аз ҳаром». Ва Суфёни Саврӣ мегӯяд: «Ҳар ки аз ҳаром садақа диҳад, ё хайре кунад, чун касе бошад, ки ҷомаи палид ба бавл бишӯяд, то палидтар шавад». Ва Яҳё ибни Муози Розӣ – раҳматуллоҳи алайҳи гӯяд: «Тоат хизонаи Худои таъоло аст ва калиди вай дуост ва дандонҳои вай луқмаи ҳалол аст». Ва Саҳл ибни Абдуллоҳи Тустарӣ – раҳматуллоҳи алайҳи гӯяд: «Ки ҳеч кас ба ҳақиқати имон на-

расад, илло ба чаҳор чиз, ҳама фароиз бигузорад, ба шарти суннат; ва ҳалол хӯрад ба шаръу вараъ (тақво ва парҳезкорӣ); ва аз ҳама ношоистҳо даст бидорад ба зоҳиру ботин; ва ҳам бар ин сабр кунад то марг».

Ва гуфтаанд, ки: «Ҳар ки чиҳил рӯз шубҳат хӯрад, дили вай торик шавад ва зангор гирад». Ва Ибни ал-Муборак гӯяд: «Як дирам аз шубҳат ба худованд диҳам дӯсттар дорам, аз он ки сад ҳазор дирам ба садақа диҳам». Ва Саҳли Тустарӣ гӯяд: «Ҳар ки ҳаром хӯрад, ҳафт андоми вай дар маъсият афтад, ночор – агар вай хоҳад ва агар нахоҳад; ва ҳар ки ҳалол хӯрад, ҳама андоми вай ба тоат бувад ва тавфиқи хайрот ба вай пайваста бошад».

Ва ахбору осор дар ин боб бисёр аст ва ба сабаби ин буд, ки аҳли вараъ эҳтиёти азим кардаанд. Ва яке аз эшон Ваҳб ибни ал-Вард будааст, ки ҳеч чиз нахӯрдӣ, ки надонистӣ аз куҷост; як рӯз модараш қадаҳе шир ба вай дод, пурсид, ки аз куҷост ва баҳо аз куҷо овардаанд ва аз кӣ харидаанд; чун ҳама бидонист, гуфт: «Гӯсфанд чаро аз куҷо кардааст?» Ва аз ҷое чаро карда буд, ки мусалмононро дар он ҳаққе буд, нахӯрд, модараш гуфт: «Бихӯр, ки Худои таъоло бар ту раҳмат кунад». Гуфт: «Нахоҳам, агар чи раҳмат кунад, ки он гоҳ ба раҳмати Вай расида бошам – ба маъсият; ва ин нахоҳам». Ва Бушри Ҳофиро пурсиданд, ки аз куҷо мехӯрдӣ; ва вай эҳтиёт кардӣ, гуфт: «Аз он ҷо, ки дигарон мехӯранд, валекин фарқ бувад миёни он ки мехӯрад ва мегӯяд ва миёни он ки мехӯрад ва механдад». Ва гуфт: «Беҳтар аз он набувад, ки даст кӯтоҳтар ва луқма камтар».

## Боби дуввум
## Дар дараҷоти ҳалолу ҳаром

Бидон, ки ҳалолу ҳаромро дараҷот аст ва ҳама аз як гуна нест: баъзе ҳалол аст ва баъзе ҳалоли пок аст ва баъзе поктар; ва ҳамчунин аз ҳаром: баъзе саъбтар аст ва палидтар ва баъзе камтар, чунон ки беморе, ки ҳарорат вайро зиён дорад, он чи гармтар бошад, зиён бештар дорад. Ва гармӣ бар дараҷот бувад, ки ангубин на чун шакар бувад, ҳаром низ ҳамчунин аст.

Ва табақоти мусалмонӣ дар вараъ аз ҳаром ва шубҳат бар панҷ дараҷа аст.

Дар **дараҷаи аввал** вараъи удул аст – ва он вараъ умуми мусалмонон аст, ҳар чи фатво зоҳири онро ҳаром дорад, аз он дур бошад. Ва ин камтарин дараҷот аст. Ва ҳар ки ин вараъ даст дорад, адолати вай ботил бо-

шад ва ӯро фосиқ ва осӣ гӯянд. Ва ин ҷой низ дараҷот аст, ки касе, ки моли дигаре ба ақде фосид – ба ризои вай – биситонад ҳаром аст, валекин он ки ба ғасб ситонад, ҳаромтар ва агар аз ятим ва дарвеше ситонад, азимтар. Ва ақди фосид чун сабаби рибо бувад, ҳаромии он азимтар, агарчи ҳаромӣ бар ҳама афтад. Ва ҳар чи ҳаромтар, хатари оқибат бештар ва умеди афв заифтар: чунон ки беморро, ки ангубин хӯрад, хатари вай бештар аз он ки фониз[1] ва шакар хӯрад ва чун бештар хӯрад, хатари вай беш аз он ки андак хӯрад.

Ва тафсили он, ки ҳаром кадом аст ва ҳалол кадом, касе донад, ки ҳама фиқҳ бархонад. Ва бар касе воҷиб нест ҳама фиқҳ бархондан, ки он кас, ки қути вай на аз моли ғанимат ва на аз газиди (ҷизяи) аҳли зиммат аст, ӯро чӣ ҳоҷат бувад ба китоби ғаноим ва ҷизя хондан. Валекин бар ҳар касе он воҷиб бошад, ки бад-он мӯҳтоҷ аст: чун дахли вай аз байъу широ аст, илми байъу широ бар вай воҷиб бувад ва агар муздурӣ аст, илми он пеша бар вай воҷиб бувад омӯхтан.

**Дараҷаи дуввум** варaъи некмардон аст, ки эшонро солеҳон гӯянд. Ва ин он бувад, ки ҳар чи муфтӣ гӯяд: ҳаром нест, валекин аз шубҳате холӣ нест; аз он низ даст боздорад.

Ва шубҳат бар се қисм аст: баъзе он аст, ки воҷиб бувад аз вай ҳазар кардан; ва баъзе аст, ки воҷиб набувад, валекин мустаҳаб бувад. Аз воҷиб ҳазар кардан дараҷаи аввал аст ва аз мустаҳаб – дараҷаи дуввум. Ва сеюм он аст, ки ҳазар кардан аз вай васваса бошад ва ба кор наёяд: чунон ки касе гӯшти сайд нахӯрад ва гӯяд, ки бошад ки ин мулки дигаре буда бошад ва аз вай биҷаста бошад, ё сарой ба орият дорад, берун шавад, ки бошад ки худованд бимирад ва мулк ба ворис афтад. Ин чунин бе он ки нишон бар вай далел кунад, васвос бувад, ба кор наёяд.

**Дараҷаи саввум** варaъи парҳезгорон аст, ки эшонро муттақиён гӯянд. Ва ин он бувад, ки он чи на ҳаром бувад ва на шубҳат, балки ҳалоли мутлақ бошад, валекин бими он бувад, ки аз он дар шубҳате дигар афтад ё дар ҳароме, аз он низ даст бидорад.

Расул гуфт алайҳиссалом: «Банда ба дараҷаи муттақиён нарасад, то он ки чизе, ки бад-он ҳеч бок набувад, даст бинадорад аз бими чизе, ки бад-он бок бувад». Ва Умар гуфт разийаллоҳу анҳу: «Мо аз ҳалол аз даҳ нӯҳ даст бидоштем аз бими он ки дар ҳаром афтем». Ва ба сабаби ин буд, ки сад дирам бар касе доштӣ, наваду нӯҳ беш наситондӣ, ки набояд ки агар тамом ситонад, чарбтар ситонад. Алӣ ибни Маъбад мегӯяд: «Сарое ба киро доштам, номае навиштам, хостам, ки онро ба хоки девор хушк ку-

[1] Муарраби пониз: навъе ҳалво, шакарқалам.

нам, пас гуфтам: девор мулки ман нест, накунам. Пас гуфтам: инро қадре набошад; андаке хок бар вай навишта кардам, ба хоб дидам шахсеро, ки бо ман гуфтӣ: касоне, ки гӯянд: хоки девореро чи қадр бошад; фардо аз қиёмат бидонанд». Ва касоне, ки дар ин дараҷа бошанд, аз ҳар чи андак бувад ва дар маҳалли мусомаҳат бувад, ҳазар кунанд, ки бошад ки чун роҳ кушода шавад, ба зиёдат, он бикунанд; дигар он ки аз дараҷаи муттақиён низ бияфтад дар охират; ва барои ин буд, ки чун Ҳусайн ибни Алӣ разийаллоҳу анҳумо аз моли садақа хурмое дар даҳон ниҳод – ва кӯдак буд, расул гуфт алайҳиссалом: «ких, ких, алқиҳо» яъне: «бияндоз». Ва аз ғанимат мушк оварда буданд пеши Умар ибни Абдулазиз, бинӣ бигирифту гуфт: «Манфиат бӯи вай бошад ва ин ҳама ҳаққи мусалмонон аст». Ва яке аз бузургони пешин бар болини беморе буд, чун фармон ёфт, чароғ бикушту гуфт: «Ворисро дар равған ҳақ афтод». Ва Умар разийаллоҳу анҳу мушки ғанимат дар хона бигузошта буд, то зани вай барои мусалмонон мефурӯшад; як рӯз даромад, аз миқнаъи вай бӯи мушк омад, гуфт: «Ин чист?» Гуфт: «Мушк месахтам, дастам бӯй гирифт, дар миқнаъ молидам». Умар миқнаъ аз вай биситад ва мешуст ва дар хок мемолид ва мебӯид, то ҳеч бӯй намонд ва он гоҳ ба вай дод. Ва ин миқдор дар маҳалли мусомаҳат бошад, валекин Умар хост, ки дари ин баста дорад, то ба чизе дигар наяфтад, то аз бими ҳароме ҳалол гузошта бошад ва савоби муттақиён биёбад.

Ва аз Аҳмад ибни Ҳанбал пурсиданд, ки: «Касе дар масҷид бошад, бухур месӯзанд аз моли султон?» Гуфт: «Берун бояд омад, то бӯй нашунавад ва ин худ ба ҳаром наздик бувад, ки он миқдори бӯе, ки ба вай расад ва дар ҷома гирад, ба мақсуд бувад, ки дар маҳалли мусомаҳат наёяд». Ва варо пурсиданд, ки: «Касе вароқе ёбад аз аҳодис, раво бошад, ки бинависад бе дастурӣ?»[1] Гуфт: «Не».

Ва Умарро разийаллоҳу анҳу зане буд, ки вайро дӯст доштӣ, чун хилофат бар вай расид, занро талоқ дод, аз бими он, ки набояд дар коре шафоат кунад ва аз хеш он қувват наёбад, ки онро хилоф кунад. Ва бидон, ки ҳар мубоҳе, ки бар нияти дунё бозгардад, аз ин бувад, ки чун бадон машғул шавад, вайро ба корҳои дигар афканад, балки ҳар ки аз ҳалол сер бихӯрад, аз дараҷаи муттақиён маҳрум монад, барои он ки ҳалол, ки сер бихӯрад, шаҳватро биҷунбонад. Ва он гоҳ дар талаб афканад, бими он бувад, ки ба андешаи ношоист дарояд ва бими он бувад, ки назар падид ояд. Ва нигаристан дар моли аҳли дунё ва боғу кӯшки эшон; аз ин

[1] Тарҷумаи «Эҳё» чунин аст: Оё равост, агар вароқе, ки ҳадис дар он навишта аз касе гум шавад ва касе онро биёбад, бидуни иҷозаи соҳиби варақа аз он рӯ бинависад?

бувад, ки он ҳирси дунёро биҷунбонад ва он гоҳ дар талаб афканад ва ба ҳаром адо кунад. Ва барои ин гуфт расул алайҳиссалом: «Ҳуббу-д-дунйо раъсу кулли хатиатин – «Дӯстии дунё сари ҳама хатоҳост». Ва бад-он дунёи мубоҳ хост, ки дӯст доштани дунёи мубоҳ аст, ки ҳамагӣ дили туро биситонад, то дар талаби дунёи бисёр афканад ва бе маъсият рост наёяд, то зикри Худои таъолоро аз дил заҳмат кунад. Ва сари ҳама шақоватҳо ин бувад, ки ғафлат аз Худои таъоло бар дил ғалаба гирад. Ва барои ин буд, ки Суфёни Саврӣ ба дари сарое баланд аз они мӯҳташаме бигузашт, яке бо вай буд, дар он ҷо нигарист, вайро наҳй карду гуфт: «Агар шумо ин назар накунед, эшон ин исроф накунандӣ, шумо шарик бошед дар мазлимати он исроф». Аҳмад ибни Ҳанбалро пурсиданд аз девори масҷид ва сарой ба гаҷ кардан, гуфт: «Аммо замин раво бошад, то хок нахезад, аммо гаҷ кардани деворро кореҳам, ки он ороиш бувад». Ва чунин гуфтаанд бузургони салаф, ки: «Ҳар киро ҷома тунуку борик бувад, дини вай тангу торик бувад». Ва ҷумлаи ин боб он аст, ки ҳалоли пок даст бидорад, аз бими он, ки дар ҳаром кашад.

**Дараҷаи чаҳорум** – вараъи сиддиқон аст, ки ҳазар кунанд аз чизе, ки ҳалол бувад ва бар ҳароме адо накунад низ, валекин дар сабабе аз асбоб ҳосил шудани он маъсияте рафта бошад; масали ин он бувад, ки Бушри Ҳофӣ об нахӯрдӣ аз ҷӯе, ки султон канда будӣ; ва гурӯҳе дар роҳи ҳаҷ об нахӯрдандӣ, аз он ҳавзҳо, ки султониён канда буданд; ва гурӯҳе ангур нахӯрдандӣ, ки об дар ҷӯе рафта будӣ, ки султон канда будӣ. Ва Аҳмад ибни Ҳанбал кароҳият доштӣ, ки дар масҷид дарзиӣ кунанд ва касби вай дӯст надоштӣ ва пурсиданд аз дӯкгар, ки дар гунбади гӯрхона бинишинад, кароҳият дошт ва гуфт: «Гӯрхона барои охират аст». Ғуломе чароғе афрӯхт – аз хонаи султон – худованди он хона чароғро бишикаст. Ва дуволи наълайни яке бигусаст, машъалаи султон мебурданд, аз он рӯшнойҳазар кард, ки он дувол некӯ кунад. Ва зане дук меришт, машъалаи султонӣ гузар кард, он зан аз он дук риштан бозистод, то дар он рӯшноӣ дук наришта бошад. Ва Зуннуни Мисрӣ – раҳматуллоҳу ъалайҳиро боздоштанд дар зиндон, чанд рӯз гурусна буд, зане порсо, ки муриди вай буд, аз ресмони ҳалоли хеш таоме фиристод, нахӯрд. Пас он зан бо вай итоб кард, гуфт: «Донистаӣ, ки он чи ман фиристам, ҳалол бошад ва ту гурусна будӣ, чаро нахӯрдӣ?» Гуфт: «Аз он ки бар табақи золиме ба ман расид ва аз дасти зиндонбон буд». Ва ин аз он ҳазар кард, ки сабаби расидан ба вай қуввати дасти золиме буд ва он қувват аз ҳаром ҳосил омада бошад. Ва ин азимтарин дараҷаи вараъ аст андар ин боб! Ва касе, ки таҳқиқи ин нашиносад, бошад ки ин ба васваса кашад, то аз дас-

ти ҳеч фосид таом нахӯрад. Ва ин на чунин аст, ки ин ба золим махсус бувад, ки вай ҳаром хӯрад ва қуввати вай аз ҳаром бувад. Аммо он ки зино кунад – масалан, қуввати вай аз зино набувад, пас сабаби расидан қуввате набошад, ки аз ҳаром бувад.

Ва Сарӣ ас-Сақатӣ мегӯяд: «Рӯзе дар дашт ба обе расидам ва гиёҳе дидам, гуфтам ин бихӯрам, ки агар ҳаргиз ҳалол хоҳам хӯрд ин хоҳад буд, ҳотифе овоз дод, ки: он қувват, ки туро ин ҷо расонид, аз куҷо омад? Гуфт пушаймон шудам ва истиғфор кардам». Ин аст дараҷаи сиддиқон ва эшон андешаи борик дар чунин эҳтиётҳо кардандӣ. Ва акнун ин бадал афтодааст бо эҳтиёт дар ҷома шустан ва оби пок ба яқин талаб кардан. Ва эшон он осон гирифтандӣ ва пои бараҳна рафтандӣ ва аз ҳар обе, ки ёфтандӣ, таҳорат кардандӣ. Валекин таҳорат ороиши берун аст ва назорагоҳи халқ аст, андар он нафсро шарафе азим аст, ба талбис мусалмониро бад-он машғул медорад. Ва ин ороиши ботин аст ва назорагоҳи Ҳақ аст: аз он душвор бошад.

**Дараҷаи панҷум** – вараъи муқаррабон аст ва муваҳҳидон, ки ҳар чи ҷуз барои Худои таъоло бувад, аз хӯрдану хуфтану гуфтан, ҳама бар худ ҳаром донанд. Ва ин қавме бошанд, ки эшон якҳиммат ва яксифат шуда бошанд ва муввахиди бакамол эшон бошанд.

Аз Яҳё ибни Яҳё ҳикоят кунанд, ки дору хӯрда буд, зани вай гуфт: «Гоме чанд бирав дар миёни сарой». Гуфт: «Ин рафтанро ваҷҳе надонам ва сӣ сол аст, то ман ҳисоби хеш нигоҳ медорам, то ҷуз барои дин ҳаракате накунам». Чун ин қавмро нияти динӣ фароз наёяд, ҳеч ҳаракат накунанд ва агар бихӯранд он миқдор хӯранд, ки ақлу ҳаёти эшон бар ҷой бимонад барои қуввати ибодат; ва агар бигӯянд, он гӯянд, ки роҳи дини эшон бувад; ва ҳар чи ҷуз ин бувад, ҳама бар худ ҳаром донанд.

Ин аст дараҷоти вараъ; камтар аз он набувад боре, ки бишунавӣ ва бидонӣ хештанро ва нокасии хеш бидонӣ ва агар хоҳӣ дар дараҷаи аввал, ки он вараъи удули мусалмонон аст, бошӣ, то номи фосиқӣ дар ту наяфтад, аз он оҷиз ой; ва чун кор ба ҳадис расад, даҳон фарох боз кунӣ ва сухан ҳама аз малакут гӯӣ ва аз сухани зоҳир, ки дар илми шаръ аст, нанг дорӣ, балки ҳама хоҳӣ, ки томот ва суханҳои баланд гӯӣ. Ва дар хабар аст, ки расул гуфт алайҳиссалом: «Бадтарин халққавмеанд, ки тани эшон бар неъмат рост истода бошад, таомҳои гуногун мехӯранд ва ҷомаҳои гуногун мепӯшанд ва он гоҳ даҳон фарох боз кунанд ва ҳадисҳои некӯ мегӯянд». Эзад субҳонаҳу ва таъоло моро аз ин фитна нигоҳ дород би манниҳи ва тавфиқиҳи.

## Боби саввум
## Дар ҷудо кардани ҳалол аз ҳаром ва пажӯҳидани он

Гурӯҳе гумон кардаанд, ки моли дунё ҳама ҳаром аст ё бештар ҳаром; ва се қисм шудаанд. Он қавм, ки эҳтиёт ва вараъ бар эшон ғолиб будааст, гуфтаанд: ҳеч чиз нахӯред, магар гиёҳ ки дар дашт бошад ва гӯшти моҳӣва сайду мисли ин. Ва гурӯҳе, ки батолату шаҳват бар эшон ғолиб будааст, гуфтаанд: фарқ набояд кард, он ҳама мебояд хӯрд. Ва гурӯҳе, ки бо эътидол наздиктар буданд, гуфтанд: он ҳама набояд хӯрд, илло ба миқдори зарурат. Ва ин ҳар се хатост – қатъан, балки дуруст он аст, ки ҳалоле равшан ва ҳароме равшан ва шубҳате дар миёна мебошад, то ба қиёмат, чунон ки расул гуфтааст алайҳиссалом: «Он кас ки мепиндорад, ки аз моли дунё ҳаром бештар аст, ғалат мекунад, ки ҳаром бисёр аст, лекин бештар нест». Ва фарқ аст миёни бисёру бештар, чунон ки бемор ва мусофир ва лашкаре бисёранд, валекин бештари эшон наанд; ва золимон бисёранд, валекин мазлумон бештаранд. Ва ваҷҳи ин ғалат дар китоби «Эҳё» ба шарҳу бурҳон гуфтаем.

Ва асл он аст, ки бидонӣ, ки халқро нафармудаанд, ки чизе хӯранд, ки дар илми Худои таъоло ҳалол бошад, ки дар тоқати кас наёяд; балки фармудаанд, ки он хӯранд, ки пиндоранд ҳалол аст ва ҳаромии он пайдо набувад. Ва ин ҳамеша осон ба даст ояд. Ва далел бар ин он аст, ки расул алайҳиссалом аз митҳараи мушрике таҳорат кардааст. Ва Умар аз сабӯи зане тарсо таҳорат кардааст. Ва агар ба шубҳа будандӣ, нахӯрдандӣ; ва палид хӯрдан ҳалол набувад; ва ғолиб он бувад, ки дасти эшон палид бувад, ки хамр хӯрда бошанд ва мурдор хӯрда; валекин чун палидӣ надонистанд, ба покӣ гирифтанд.

Ва саҳоба дар ҳар шаҳре, ки расидандӣ, таом харидандӣ ва муомилат кардандӣ, бо он ки дар рӯзгори эшон дузду рибодиҳанда ва хамрфурӯш ҳама буданд ва даст аз моли дунё бинадоштанд ва ҳамаро низ баробар надонистанд ва ба қадри зарурат қаноат накарданд. Пас, бояд ки бидонӣ, ки мардумон дар ҳаққи ту шаш қисманд:

### Қисми аввал

Касе, ки маҷҳул бувад, ки аз вай на салоҳ донӣ ва на фасод: чунон ки дар шаҳри ғариб шавӣ, раво бувад, ки аз ҳар ки хоҳӣ нон харӣ ва муомилат кунӣ, ки ҳар чи дар дасти вай аст, зоҳир он аст, ки мулки вай аст. Ва ин далели кифоят аст, ҷуз ба муомилате, ки далели ҳаромӣ кунад, ботил нашавад. Аммо агар касе дар ин таваққуф кунад ва талаби касе кунад, ки

салоҳи вай донад, он аз ҷумлаи вараъ бошад, валекин воҷиб набувад.

**Қисми дуввум**

Он ки вайро ба салоҳ донӣ ва аз моли вай хӯрдан раво бувад ва тавақкуф кардан аз вараъ набувад, балки аз васваса бувад. Ва агар он кас ба сабаби тавақкуф кардани ту ранҷур шавад, он ранҷонидан маъсият бувад ва гумони бад бурдан ба аҳли салоҳ худ маъсияте бошад.

**Қисми саввум**

Он ки ӯро золим донӣ, чун уммоли султониён ва ё донӣ, ки ҷумлаи моли вай – ё бештар – ҳаром аст, аз моли вай ҳазар воҷиб бувад, магар он ки донӣ, ки аз ҷое ҳалол аст, ки ин ҷо аз ҳоли вай аломати зоҳир падид ояд бар он ки дасти ғасб аст.

**Қисми чаҳорум**

Он ки донӣ, ки бештари моли вай ҳалол аст, валекин аз ҳаром холӣ нест – қатъан: бад-он ки марди деҳқон бувад, валекин амале аз они султон дорад низ ва ё бозаргоне бувад ва бо султон муомилат кунад низ, моли вай ҳалол бувад ва раво бувад, ки бар бештар фаро гирад, валекин ҳазар кардан аз вараъ муҳим аст.

Вакили Абдулло ибн ал-Муборак аз Басра ба вай набишт, ки бо касоне муомилат карда меояд, ки эшон бо султониён муомилат мекунанд, гуфт: «Агар ҷуз бо султониён муомилат надоранд, бо эшон муомилат макунед ва агар бо дигарон низ муомилат мекунанд, раво бошад бо эшон муомилат кардан».

**Қисми панҷум**

Он ки зулми вай нашиносӣ ва аз моли вай хабар надорӣ, аммо агар бо вай аломати зулм бинӣ, чун кулоҳу қабо ва сурати лашкариён, ин низ аломати зоҳир аст: аз муомилати эшон ҳазар бояд кардан, то он гаҳ ки бидонӣ, ки он мол, ки ба ту медиҳад, аз куҷо меорад.

**Қисми шашум**

Касе, ки бо вай аломати зулм набинӣ, валекин аломати фисқ бинӣ, чунон ки ҷомаи дебо пӯшад ё сохти зар дорад ва донӣ, ки шароб хӯрад ва дар занони номаҳрам нигарад: дуруст он аст, ки аз моли вай ҳазар кардан воҷиб наёяд, ки ин молро ҳаром нагардонад; беш аз ин набошад, ки гӯянд, ки чун ин ҳалол дорад, бошад низ, ки аз ҳаром ҳазар накунад.

Ва бад-ин ҳукм натавон кард ба ҳаромии моли вай, ки ҳеч кас аз маъсият маъсум нест. Ва бисёр кас бувад, ки аз мазолим ҳазар кунад, арчанд аз маъсият ҳазар накунад.

Ин қоида дар фарқ миёни ҳалол ва ҳаром нигоҳ бояд дошт. Чун ин нигоҳ дошт, агар ҳароме хӯрда ояд, ки вай надонад, бад-он маъхуз набувад, ҳамчунон ки намоз бо наҷосат раво набувад, валекин агар наҷосате бошад, ки вай надонад, бад-он маъхуз набувад, то агар пас аз он бидонад, бар як қавл, қазои намоз воҷиб нашавад, ки расул алайҳиссалом дар миёни намоз наълайн берун кард ва намоз аз сар оғоз накард ва гуфт: «Ҷабраил маро хабар дод, ки олуда аст».

Бидон, ки ҳар куҷо, ки гуфтем ки: «Вараъ аз он муҳим аст, агарчи воҷиб нест», шояд ки суол кунад: аз куҷост; ба шарти он ки аз он ранҷе ҳосил наёяд. Агар он кас аз суоли вай бихоҳад ранҷид, суол ҳаром бувад, ки вараъ эҳтиёт аст ва ранҷонидан ҳаром, балки бояд ки талаттуф кунад ва баҳона ораду нахӯрад ва агар натавонад, бихӯрад, то он кас ранҷур нашавад. Ва агар аз касе дигар бипурсӣ, ки мумкин бошад, ки бишунавад, ҳаром бувад, ки ин таҷассус бувад ва ғайбату гумони бад; ва ин ҳама ҳаром аст, барои эҳтиёт мубоҳҳалол нашавад. Расул алайҳиссалом меҳмон шудӣ ва напурсидӣ, илло ҷое, ки сабаби шубҳат зоҳир будӣ; ва дар ибтидо, ки дар Мадина шуд, он чи бибурдандӣ бипурсидӣ, ки ҳадя аст ё садақа, барои он ки ҷои шак буд ва аз он ҳеч кас ранҷур нашудӣ. Ва бидон, ки агар дар бозоре моли султонӣ тарҳ кунанд[1] ё гӯспанди ғоратӣ афтад ва бидонад, ки бештари мол дар он бозор ҳаром аст, бояд ки нахарад, то он гоҳ ки суол кунад ва бипурсад, ки аз куҷост; ва агар бештар ҳаром набошад, раво бувад. Валекин суол аз вараъ муҳим бошад.

## Боби чаҳорум
## Дар идрори[2] султон ва салом кардан бар эшон ва он чи аз моли эшон ҳалол бошад биситадан

Бидон, ки ҳар чи дар дасти султониёни рӯзгор аст, ки аз хироҷи мусалмонон ситадаанд ё аз мусодара (забт кардани моли мардум) ва ришват, ҳама ҳаром аст. Ва ҳалол дар дасти эшон се мол аст: моле, ки ба ғанимат аз кофирон биситонанд; ва ё ба газид аз аҳли зиммат, чун ба шарти шаръ ситонанд; ё меросе, ки андар дасти эшон афтад аз касе, ки бимирад ва вайро ворисе набошад, ки он мол масолеҳро бошад. Ва чун

[1] Тарҳ кардан: базӯр тақсим кардан ва фурӯхтан.

[2] Ҳуқуқи моҳона, мувоҷиб, шаҳрия.

рӯзгор чунон аст, ки моли ҳалол нодир аст ва бештар аз хироҷу мусодара аст, нашояд аз эшон ҳеч чиз ситадан, то надонӣ, ки аз ваҷҳи ҳалол аст, иммо аз ғанимат ё аз газид ё аз таракот (мерос). Ва раво бошад, ки султоне низ мулке эҳё кунад ва он вайро ҳалол бошад, валекин агар муздур ба бегор (кори бемузд) дошта бошад, шубҳат бад-он роҳ ёбад, агарчи ҳаром нагардад. Ва агар зиёъе харад дар зиммат ҳам мулки вай бошад, валекин чун баҳо аз ҳаром гузорад, шубҳате бад-он роҳ ёбад. Пас ҳар ки аз султон идроре дорад, агар бар хоси мулки вай дорад, чандон, ки дорад, раво бувад. Ва агар бар таракоту моли масолеҳ бувад, ҳалол набошад, то он гоҳ ки ин кас чунон бувад, ки маслиҳате аз они мусалмонон дар вай баста бувад, чун муфтиву қозӣ ва мутаваллии вақфу табиб. Ва дар ҷумла касе, ки ба коре машғул бувад, ки хайри он ом бувад; ва талабаи илм дар ин шарик бошанд; ва касе низ ки дарвеш бувад ва аз касб оҷиз бувад, вайро низ ҳақ бошад дар ин. Валекин аҳли илмро ва дигаронро ин бад-он шарт раво бувад, ки бо омил ва ё султон дар дин ҳеч мудоҳинат (саҳлангорӣ, хушомадгӯӣ) накунанд ва бо эшон дар корҳои ботил ҳеч мувофиқат накунанд ва эшонро бар зулм тазкия (покиза, таҳсин) накунанд, балки наздики эшон нашаванд; ва агар раванд, чунон раванд, ки шарти шаръ аст, чунон ки шарҳ карда ояд.

**— ФАСЛ —**

**[Дар ҳолҳои мардумон бо салотин ва уммоли салотин]**

Бидон, ки уламоро ва ғайри уламоро бо салотин ва уммол се ҳол аст:

Ҳолати аввал – он ки на наздики эшон шаванд ва на эшон ба наздики вай шаванд; ва саломати дин дар ин бошад.

Ҳолати дуввум – он ки ба наздики султон шаванд ва бар эшон салом кунанд. Ва ин дар шариат мазмум аст азим, магар ба зарурате, ки бувад, ки расул алайҳиссалом сифати умарои золим мегуфт, пас гуфт: «Ҳар ки аз эшон дурӣҷӯяд, раст; ва ҳар ки бо эшон ба ҳам дар дунё афтад, вай ҳам аз эшон аст». Ва гуфт: «Аз паси ман султонони золим бошанд, ҳар ки бар дурӯғ ва зулми эшон иғзо (чашмпӯшӣ) кунад ва розӣ бошад, аз ман нест, вайро ба ҳавзи ман дар қиёмат роҳ нест». Ва гуфт: «Душмантарини уламо назди Худои таъоло уламоеанд, ки ба наздики умаро шаванд». Ва гуфт: «Беҳтарини умаро ононанд, ки ба наздики уламо шаванд ва бадтарини уламо онанд, ки ба наздики амирон шаванд». Ва гуфт: «Уламо амонатдорони пайғамбаронанд, ки бо умаро мухолатат наку-

нанд, чун карданд, хиёнат карданд дар амонат, аз эшон ҳазар кунед ва дур бошед».

Ва Абӯзар гуфт мар Саламаро, ки: «Дур бош аз даргоҳи султон, ки аз дунёвии вай ба ту ҳеч нарасад, илло зиёдат аз он ки аз дини ту бишавад». Ва гуфт: «Дар дӯзах водие аст, ки ҳеч кас дар он ҷо нашавад, магар уламое, ки ба зиёрати султонон шаванд».

Ва Ибода ибни ас-Сомит мегӯяд: «Дӯстии уламо ва порсоён умароро далели нифоқ бувад ва дӯстии эшон бо тавонгарон далели риё бувад. Ва Ибни Масъуд мегӯяд разийаллоҳу анҳу ки: «Мард бошад, ки бо дини дуруст бари султон равад ва бе дин берун ояд». Гуфтанд: «Чӣ гуна?», гуфт: «Ризои эшон ҷӯяд ба чизе, ки сахати Худои таъоло дар он бошад». Фузайл мегӯяд, ки: «Ба Худой, ки ҳамчанди он, ки олим ба султон наздик мешавад, аз Худои таъоло дур мешавад». Ва Ваҳб ибни Мунаббеҳ мегӯяд, ки: «Ин уламо, ки ба наздики султон мешаванд, зарари эшон бар мусалмонон беш аст аз зарари муқомирон (қиморбозон)». Ва Муҳаммад ибни Салама мегӯяд, ки: «Магас бар наҷосати одамӣ накӯтар аз он, ки олим бар даргоҳи султон».

## — ФАСЛ —

### [Маъсиятҳои наздик шудан ба золимон]

Бидон, ки сабаби ин ташдидҳо он аст, ки ҳар ки ба наздики султон шуд, дар хатари маъсият афтод, иммо дар кирдор ва иммо дар гуфтор ва иммо дар хомӯшӣ ва иммо дар эътиқод.

Аммо маъсияти кирдор он бувад, ки ғолиб он бувад, ки сарои эшон мағсуб бувад ва нашояд дар он ҷо даромадан ва агар, ба масал, дар саҳрову дашт бошад, хайма ва фарши эшон ҳаром бувад, нашояд дар шудан ва пой бар он ниҳодан ва агар, ба масал, дар замини мубоҳ бувад – бе фаршу хайма – агар хидмат кунад ва сар фуруд оварад, золимеро тавозӯъ карда бошад, ин нашояд; балки дар хабар аст, ки: «Ҳар ки тавонгареро тавозӯъ кунад, агарчи золим набувад – барои тавонгарии вай, ду баҳр аз дини вай бишавад». Пас ҷуз салом раво набувад; аммо даст бӯса додан ва пушт дуто кардан ва сар фуруд овардан – ин ҳама нашояд, магар ки султони одилро ё олимро ё касеро, ки ба сабаби динӣ мустаҳиққи тавозӯъ бувад. Ва баъзе аз салаф муболиғат кардаанд ва ҷавоби саломи золимон надодаанд, то истихфоф карда бошанд бар эшон ба сабаби зулм.

Аммо маъсият дар гуфтор бад-он бувад, ки вайро дуо кунад ва гӯяд, масалан: «Худой туро зиндагонии дароз диҳод ва ба мо арзонӣ дород». Ва амсоли ин. Ва ин нашояд, ки расул мегӯяд алайҳиссалом: «Ҳар ки золимро дуо кунад ба тӯли бақо, дӯст дошта бошад, ки ҳамеша дар замини касе бошад, ки Худойро таъоло маъсият мекунад». Пас ҳеч дуову сано раво набошад, магар гӯяд: «Аслаҳакаллоҳу»; ва «Ваффақаллоҳу ли-л-хайроти»; ва «Таввалаллоҳу ъумрака фӣ тоъатиҳи»[1]. Ва чун аз дуо фориғ шавад, ғолиб он бувад, ки иштиёқи хеш ба хидмати вай бознамояд ва гӯяд, ки: «Ҳамеша мехоҳам, ки ба хидмат расам». Агар ин иштиёқ дар дил надорад, дурӯғе гуфта бошад ва нифоқе карда – бе зарурате; ва агар дар дил дорад, ҳар диле, ки ба дидори золимон муштоқ бувад, аз нури мусалмонӣ холӣ бошад, балки ҳар ки Худойро таъоло хилоф кунад, бояд ки дидори вайро ҳамчунон кореҳ бошӣ, ки туро хилоф кунад. Ва чун аз ин фориғ шавад, сано гуфтан гирад ба адлу инсофу карам ва он чи бад-ин монад ва ин аз дурӯғу нифоқ холӣ набувад ва камтарин он бошад, ки дили золиме шод карда бошад ва ин нашояд. Ва чун аз ин фориғ шавад, ғолиб он бувад, ки он золим муҳол мегӯяд ва вайро сар мебояд дарҷунбонид ва тасдиқ бояд кард. Ва ин ҳама маъсият аст.

Аммо маъсияти хомӯшӣ он бошад, ки дар сарои вай фарш ва дебо бинад ва бар девор сурат бинад ва бо вай ҷомаи абрешимин бинад ва ангуштарии заррину кӯзаи симин бинад ва бошад, ки аз забони вай фаҳш шунавад ва дурӯғ шунавад; ва дар ин ҳама ҳисбат воҷиб бувад ва хомӯшӣ нашояд; ва чун тарсад, аз ҳисбат маъзур бувад, валекин дар шудан бе зарурате маъзур набошад, ки нашояд бе зарурате дар ҷое шудан, ки маъсият кунанд ва ҳисбат натавон кард.

Аммо маъсияти дил ва эътиқод он бувад, ки ба вай майл кунад ва вайро дӯст дорад ва тавозӯъи вай эътиқод кунад ва дар неъмати вай нигарад ва рағбати вай дар дунё биҷунбад. Расул мегӯяд алайҳиссалом: «Ё маъшара-л-муҳоҷирин, дар наздики аҳли дунё машавед, ки бар рӯзие, ки Худои таъоло додааст, шуморо хашм гирад». Ва Исо салавотуллоҳи алайҳи мегӯяд: «Дар моли ин дунё манигаред, ки рӯшноии дунёи эшон ширинии имон аз дили шумо бибарад».

Пас, аз ин ҷумла бояд ки бидонӣ, ки дар наздики ҳеч золим шудан рухсат нест, магар ба ду узр: яке он ки фармоне бошад аз султон – ба илзом, ки агар фармон набарӣ, бими он бошад, ки биранҷонанд; ё ҳишмати султон ботил шавад ва раият далер гарданд; дигар узр он ки ба

[1] Худо туро ба ростӣ орад; ё ба накӯкорӣ комёб созад; ё Худованд умри туро дар фармонбардории Худаш дароз кунад.

тазаллум шавад дар ҳаққи хеш; ё шафоат дар ҳаққи мусалмоне. Андар ин рухсат бувад, ба шарти он ки дурӯғ нагӯяд ва сано нагӯяд ва насиҳати дурушт бознагирад ва агар тарсад, насиҳати баталаттуф бознагирад ва агар доранд, ки қабул набошад, боре аз санову дурӯғ гуфтан ҳазар кунад. Ва кас бошад, ки худро ишва диҳад, ки ман барои шафоат меравам ва агар он ба шафоати дигаре барояд, ё дигареро қабул бо дидорояд, ранҷур шавад; ва ин нишони он аст, ки ба зарурат намешавад.

**Ҳолати сеюм —** Он ки наздики салотин нашавад, валекин салотин наздики вай оянд. Ва шарти ин он аст, ки агар салом кунанд, ҷавоб диҳад ва агар икром кунад ва бар пой хезад, раво бошад, ки омадани вай икроми илм аст ва бад-ин некӯӣ мустаҳиққи икром аст, чунон ки бар зулм мустаҳиққи иҳонат аст. Аммо агар барнахезад ва ҳақорати дунё бинамояд, авлотар бувад, магар ки тарсад, ки вайро биранҷонанд, ё ҳишмати султон дар миёни раият ботил шавад. Ва чун бинишинад, се навъ насиҳат воҷиб шавад: яке он ки агар чизе мекунад, ки надонад, ки ҳаром аст, таъриф (шинос) кунад; ва дигар он ки агар чизе мекунад, ки бидонад ҳаром аст, чун зулму фисқ, тахвиф кунад (тарсонад) ва панд диҳад ва бигӯяд, ки: «Лаззати дунё бад-он наарзад, ки мамлакати охират бад-он ба зиён ояд»; ва он чи бад-он монад; сеюм он ки агар ваҷҳе медонад дар муроoти маслиҳати халқ, ки вай аз он ғофил аст – агар бидонад, ки қабул кунад, бар он танбеҳ кунад. Ва ин ҳар се воҷиб аст бар касе, ки султон ба наздики вай шавад; чун умеди қабул бувад ва чун олим ба шарт бувад, сухани вай аз қабул холӣ набошад. Аммо агар бар дунёи эшон ҳарис бошад варо хомӯшӣ авлотар, ки ҷуз аз он ки бар вай ханданд, фоидаи дигар набувад.

Муқотил ибни Солеҳ гӯяд, ки: «Наздики Ҳаммод ибни Салама будам ва дар ҳамаи хонаи вай Мусҳафе буд ва ҳасире ва анбоне ва митҳарае. Касе дар бизад, гуфтанд: Муҳаммад ибни Сулаймон аст – халифаи рӯзгор; даромад ва бинишасту гуфт: «Аз чи сабаб аст, ки ҳар гаҳ туро бинам, даруни ман пурҳайбат шавад?» Гуфт: «Аз он ки расул алайҳиссалом гуфтааст: «Олим, ки мақсуди вай аз илм Худой бувад, ҳама кас аз вай битарсад ва чун мақсуди вай дунё бувад, вай аз ҳама битарсад». Пас чиҳил ҳазор дирам дар пеши ӯ ниҳод, гуфт: «Ин дар ваҷҳе сарф кун». Гуфт: «Бирав ва ба худовандон деҳ». Савганд хӯрд, ки: «Ин аз мероси ҳалол ёфтаам». Гуфт: «Маро бад-ин ҳоҷат нест». Гуфт: «Қисмат кун бар мустаҳиққон». Гуфт: «Бошад ки ба инсоф қисмат кунам ва касе гӯяд: инсоф нигоҳ надошт; ва базаҳкор гардад, ин низ нахоҳам». Ва он аз вай наситад.

Ҳол ва сухани уламо бо салотин чунин будааст. Ва чун дар наздики эшон шудандӣ, чунон шудандӣ, ки Товус шуд дар наздики Ҳишом ибни Абдулмалик, ки халифа буд: чун Ҳишом ба Мадина расид, гуфт: «Касе аз саҳоба наздики ман оред». Гуфтанд: «Ҳама мурдаанд». Гуфт: «Аз тобеон талаб кунед». Товусро наздики вай оварданд; чун дар шуд, наълайн берун карду гуфт: «Ассалому алайка ё Ҳишом, чӣ гунаӣ ё Ҳишом?» Пас Ҳишом хашмгин шуд азим ва қасди он кард, ки ӯро ҳалок кунад; гуфтанд: «Ин ҳарами расул аст алайҳиссалом; ва ин мард аз бузургони уламост, ин натавон кард».

Пас гуфт: «Эй Товус, ин ба чӣ далерӣ кардӣ?» Гуфт: «Чӣ кардам?» Хашми вай зиёд шуд, гуфт: «Чаҳор тарки адаб кардӣ: яке он ки наълайн бар канори бисоти ман берун кардӣ». Ва ин наздики эшон зишт буд, ки пеши эшон бо мӯза ва наълайн ба ҳам бояд нишаст ва то кунун дар сарои хулафо расм ин буда. «Ва дигар он ки маро «амирулмӯъминин» нагуфтӣ; ва дигар он ки дар пеши ман бинишастӣ бе дастурӣ ва дасти ман бӯса надодӣ». Товус гуфт: «Аммо он ки наълайн берун кардам пеши ту, ҳар рӯз панҷ бор пеш Рабб-ул-изза, ки Худованди ҳама аст, берун кунам ва бар ман хашм нагирад; ва аммо он ки «амирулмӯъминин» нагуфтам, он бувад, ки ҳамаи мардумон ба амирии ту розӣ нааnd, тарсидам, ки дурӯғе гуфта бошам; ва аммо он ки туро ба ном хондам ба кунят нахонадам, Худои таъоло дӯстони Худро ба ном хондааст, гуфт: ё Довуд; ва ё Яҳё; ва ё Исо; ва душмани Худро ба кунят хонад, гуфт: «Таббат йадо Абилаҳаб[1]; аммо он ки даст бӯса надодам, аз амирулмӯъминин Алӣ разийаллоҳу анҳу шунидам, ки гуфт: «Раво нест дасти ҳеч касро бӯса додан, магар дасти зани хеш ба шаҳват ва дасти фарзанд ба раҳмат»; аммо он ки пеши ту бинишастам, аз амирулмӯъминин Алӣ разийаллоҳу анҳу шунидам, гуфт: «Ҳар ки хоҳад, ки мардеро бинад аз аҳли дӯзах, гӯ: дар марде нигар, ки нишаста бошад ва дар пеши вай қавме бар пой истода». Ҳишомро хуш омад, гуфт: «Маро панде деҳ». Гуфт: «Аз амирулмӯъминин Алӣ разийаллоҳу анҳу шунидам, ки гуфт: «Дар дӯзах моронанд; ҳар яке чанд кӯҳе; ва каждум аст; ҳар яке чанд шутуре; мунтазири амиреанд, ки бо раияти хеш адл накунад». Ин бигуфт ва бархосту бирафт.

Ва Сулаймон ибни Абдулмалик халифа буд, чун ба Мадина расид, Бӯҳозимро, ки аз бузургони уламо буд, бихонд ва бо вай бигуфт: «Чӣ сабаб аст, ки мо маргро кореҳем?» Гуфт: «Аз он ки дунё ободон кардед ва охират хароб; ва ҳар киро аз ободонӣ ба вайронӣ баранд, ба ранҷ бо-

[1] Шикаста бод ду дасти Абулаҳаб.

шад». Бигуфт: «Ҳоли халқ чун хоҳад буд, чун пеши Худои таъоло шаванд?» Гуфт: «Аммо некӯкор, чун касе бувад, ки аз сафар бозояд, ба наздики азизони хеш расад. Аммо бадкор, чун бандаи гурехта бошад, ки ӯро бигиранд ва ба қаҳр пеши худованд баранд». Гуфт: «Кошки бидонистаме, ки ҳоли ман чӣ хоҳад буд?» Гуфт: «Худро бар Қуръон арза кун, то бидонӣ, ки дар Қуръон мегӯяд: инна-л-аброра ла фӣ наъимин ва инна-л-фуҷҷора ла фӣҷаҳимин»[1]. Гуфт: «Пас раҳмати Худой куҷо шавад?». Гуфт: «Инна раҳматуллоҳи қарибун мина-л-мӯҳсинини» – «наздик бувад ба некӯкорон». Ва сухани уламои дин бо салотин чунин будааст. Ва уламои дунёро сухан бо эшон аз дуо ва сано бувад ва дар талаби он бошад, ки чизе гӯянд, ки эшонро хуш ояд ва ҳилатеву рухсате ҷӯянд, то муроди эшон ҳосил шавад ва он ки панд диҳанд, мақсуди эшон қабул афтад; ва нишон он бувад, ки агар панд дигаре диҳад, эшонро ҳасад ояд.

Ва ба ҳар сифат, ки бошад, нодидани золимон авлотар; бо эшон мухолитат набояд кардан ва бо касоне, ки бо эшон мухолитат кунанд, ҳам набояд кардан. Ва агар касе қодир набошад бар он ки бо эшон мухолитат накунад – то он гаҳ ки зовияе нагирад[2] ва аз дигарон набурад – бояд ки зовияе гирад ва мухолитат бо ҳама дар боқӣ кунад. Расул мегӯяд алайҳиссалом: «Ҳамеша ин уммат дар канафи ҳимояти Борӣ бошанд, то он гаҳ ки уламои эшон бо умаро мухолитат накунанд». Ва дар ҷумла сабаби фасоди раият аз фасоди мулук ва салотин бувад; ва фасоди салотин аз уламо бувад, ки эшонро ислоҳ накунанд ва бар эшон инкор накунанд.

### — ФАСЛ —

### [Дар шароити ситадани мол аз султон]

Агар султоне моле ба наздики олиме фиристад, то тафриқа кунад бар хайрот, агар донад, ки онро молике аст муайян, нашояд ки тафриқа кунад албатта, балки бояд гуфт, то ба худованд диҳад; ва агар молик падидор набошад, гурӯҳе аз уламо имтиноъ кардаанд аз ситадан ва тафриқа кардан. Ва наздики мо авлотар он бувад, ки аз эшон биситонад ва тафриқа кунад бар хайрот, то аз дасти эшон берун шавад ва олати зулми эшон нагардад ва то дарвешонро роҳате бувад, ки ҳукми ин мол он аст, ки ба дарвешон бояд дод, валекин ба се шарт бувад:

**Шарти аввал** – он ки ба сабаби ситадани вай султон эътиқод накунад,

---
[1] Ба дурустӣ ки некон дар неъмат бошанд ва бадкорон дар дӯзах.
[2] Зовия гирифтан – гӯшагирӣ.

ки моли вай худ ҳалол аст ва агар набудӣ вай наситадӣ, ки он гаҳ далер гардад бар касби ҳаром. Ва шарри ин аз хайри тафриқа беш бувад.

**Шарти дуввум** – он ки ин олим дар маҳалли он набошад, ки дигарон дар фаро ситадани вай ба вай иқтидо (пайравӣ) кунанд ва аз тафриқа кардани вай ғофил монанд, чунон ки гурӯҳе ҳуҷҷат гирифтаанд, ки Шофеӣ моли хулафо фаро ситад ва аз ин ғофил бошанд, ки вай он ҳама тафриқа кардӣ. Ваҳб ибни Мунаббеҳ ва Товус ҳар ду дар наздики бародари Ҳаҷҷоҷ шуданд, бомдоде сард буд ва Товус панд медод вайро; бифармуд, то тайласоне (пӯстин) бар китфи Товус афкананд ва Товус сухан мегуфт ва меҷунбид, то он тайласон аз вай бияфтод. Бародари Ҳаҷҷоҷ бидонист, хашмгин шуд, чун берун омаданд, Ваҳб гуфт: «Ё Товус, агар ин тайласон биситадӣ ва ба дарвеше додӣ, беҳтар аз он буд, ки ӯро ба хашм оварӣ». Гуфт: «Эмин набудам бад-он ки кас ба ман иқтидо кунад ва моли эшон биситонад ва надонад, ки ман ба дарвеше додам».

**Шарти сеюм** – он ки дӯстии он золим дар дили ту падид ояд; ба сабаби он ки мол ба ту фиристод, то тафриқа кунӣ, ки дӯстии золимон сабаби бисёр маъсиятҳо бувад, ки сабаби мудоҳинат бувад ва сабаби он бошад, ки бар марг ва азли вай андӯҳгин шавӣ; ва ба сабаби зиёдати ҳишмат ва вилояти вай шод шавӣ. Ва барои ин гуфт расул алайҳиссалом, ки: «Бор Худоё, ҳеч фоҷирро даст мадеҳ, то бо ман некӯӣ кунад, ки он гоҳ дили ман ба вай майл кунад». Ва ин барои ин гуфт, ки дил ба зарурат майл кунад ба ҳар ки некӯӣ кунад бо ту. Худои таъоло мегӯяд: «Ва ло таркану ила-л-лазина заламу фа тамассакуму-н-нору»[1]. Ва баъзе аз хулафо даҳҳазор дирам ба наздики Молики Динор фиристод, ҳама тафриқа кард, ки як дирам боз нагирифт; Муҳаммад ибни Восеъ бидид, гуфт, «Рост бигӯй, то дили ту ҳеч майле гирифт ба дӯстии вай бад-ин сабаб?» Гуфт: «Гирифт». Гуфт: «Аз ин метарсидам, охир шумии он мол кори хеш кард бо ту!».

Ва яке аз бузургони Басра моли султон биситадӣ ва тафриқа кардӣ, вайро гуфтанд: «Натарсӣ, ки дӯстии эшон дар дили ту биҷунбад?» Гуфт: «Агар касе дасти ман бигирад ва дар биҳишт барад, он гоҳ ки маъсият кунад, вайро душман дорам ва он касе душман дорам, ки варо мусаххар кард, то дасти ман бигирифт ва дар биҳишт бурд: чун касеро ин қувват бувад, боке набувад, агар моли эшон тафриқа кунад».

## АСЛИ ПАНҶУМ

[1] Ва майл накунед ба сӯи касоне, ки ситам карданд, то оташи дӯзах ба шумо нарасад.

## Дар гузордани ҳаққи сӯҳбат бо халқ ва нигоҳ доштани ҳаққи хешованд ва ҳамсоя ва банда ва ҳаққи дарвешон ва бародарони худоӣ

Бидон, ки дунё манзиле аст аз манозили роҳи Худои таъоло ва ҳамгинон дар ин манзил мусофиранд ва қофилаи мусофирон – чун мақсади сафари эшон яке бошад – ҷумла чун яке бошад; бояд ки миёни эшон улфат ва иттиҳоду муованат бошад ва ҳаққи якдигар нигоҳ доранд. Ва мо шарҳи сӯҳбат бо халқ дар се боб ёд кунем:

**Боби аввал** – Дар ҳуқуқи дӯстон ва бародарони худоӣ.

**Боби дуввум** – Дар ҳуқуқи дӯстон.

**Боби сеюм** – Дар ҳуқуқи мусалмонон ва хешон ва бандагону ғайри он.

### Боби аввал
### Дар дӯстӣ ва бародарӣ, ки барои Худои таъоло бувад

Бидон, ки бо касе бародарӣ ва дӯстӣ доштан аз баҳри Худои таъоло аз ибодатҳои фозил аст ва аз муомилоти бузург дар дин. Расул гуфт алайҳиссалом: «Ҳар ки Худои таъоло ба вай хайре хоста бошад, вайро дӯсте шоиста рӯзӣ кунад, то агар Худои таъолоро фаромӯш кунад, ёдаш диҳад ва агар ёд кунад, ёри вай бошад». Ва гуфт алайҳиссалом: «Ҳеч ду мӯъмин ба якдигар нарасанд, ки на якеро аз он фоидае бошад дар дин». Ва гуфт: «Ҳар ки касеро дар роҳи Худои таъоло ба бародарӣ гирад, вайро дар биҳишт дараҷаи рафеъ бидиҳанд, ки ба ҳеч амали дигар бад-он дараҷа нарасад». Ва Абӯидриси Хулонӣ Муозро гуфт: «Ман туро дӯст дорам барои Худои таъоло». Гуфт: «Башорат туро, ки аз расул алайҳиссалом шунидам, ки рӯзи қиёмат курсиҳо биниҳанд гирдогирди Арш гурӯҳеро, ки рӯйҳои эшон чун моҳи шаби чаҳордаҳ бувад; ҳамаи халқ дар ҳавли қиёмат бошанд ва эшон эмин; ва ҳама дар бим бошанд ва эшон сокин; ва эшон авлиёи Худои таъоло бошанд, ки эшонро на бим бувад ва на андӯҳ. Гуфтанд: «Ё расулуллоҳ, ин қавм киёнанд?» Гуфт: «Ал-мутаҳоббуна фӣллоҳи» – эшон касонеанд, ки якдигарро барои Худои таъоло дӯст доранд». Ва расул гуфт алайҳиссалом: «Ҳеч ду кас барои Худои таъоло дӯстӣ нагирифтанд, ки на дӯсттарини эшон назди Худои таъоло он бувад, ки он дигарро дӯсттар дошт». Гуфт: «Худой мегӯяд: ҳақ аст дӯстии Ман касонеро, ки зиёрати якдигар кунанд барои Ман ва бо якдигар дӯстӣ кунанд барои Ман ва бо якдигар дар мол мусомиҳат кунанд барои Ман ва якдигарро нусрат кунанд барои Ман». Ва гуфт: «Худои таъоло гӯяд дар рӯзи қиёмат: куҷоанд он касоне, ки барои Ман бо

якдигар дӯстӣ гирифтанд, то имрӯз, ки ҳеч сояе нест, ки паноҳи халқ бошад, эшонро дар сояи Хеш бидорам?» Ва гуфт: «Ҳафт тан рӯзи қиёмат, ки ҳеч касро соя набошад, дар зилли Худои таъоло бошанд: **яке** амири одил; **дуввум**ҷавоне, ки дар ибтидои ҷавонӣ дар ибодат баромада бошад; **сеюм** марде, ки аз масҷид берун ояд, дили ӯ ба масҷид овехта бувад, то боз ба масҷид бирасад; **чаҳорум** ду тан, ки барои Худои таъоло бо якдигар дӯстӣ доранд, бар он гирд оянд ва бар он ҷудо шаванд; **панҷум** касе, ки дар хилват Худои таъолоро ёд кунад, чашми вай пури об шавад; **шашум** марде, ки зане бо ҳишмат ва ҷамол вайро ба хештан хонад, вай аз тарси Худои таъоло иҷобат накунад; **ҳафтум** марде, ки садақа бидиҳад ба дасти рост, ки дасти чапи вай аз он огоҳ набошад». Ва гуфт: «Ҳеч кас зиёрати бародаре накунад аз барои Худои таъоло, илло фариштае мунодо мекунад аз паси вай, ки фарруху муборак бод туро биҳишти Худои таъоло». Ва гуфт: «Марде ба зиёрат мешуд ба наздики дӯсте, Худои таъоло фариштаеро бар роҳ фиристод, то гуфт: «Куҷо меравӣ?» Гуфт: «Ба зиёрати фалон бародар». Гуфт: «Ҳоҷате дорӣ ба наздики вай?» Гуфт: «Не». Гуфт: «Пас чаро меравӣ?». Гуфт: «Барои Худои таъоло вайро дӯст дорам». Пас гуфт: «Худои таъоло маро ба наздики ту фиристод, то туро башорат диҳам, ки Худои таъоло туро дӯст медорад ба сабаби дӯстии ту вайро ва биҳишт туро воҷиб кард бар Худ». Расул гуфт алайҳиссалом: «Устувортарин дастовезе (такягоҳ) дар имон дӯстӣ ва душманӣ аст барои Худои таъоло».

Худои таъоло ваҳй фиристод ба баъзе аз анбиё ки «Ин зӯҳд, ки пеш гирифтаӣ, бад-ин роҳати хеш таъҷил кардӣ, ки аз дунё ва ранҷи вай бирастӣ ва аммо он ки ба ибодати Ман машғул шудӣ, бад-ин иззи хеш ҳосил кардӣ, лек бинигар, то ҳаргиз барои Ман дӯстони Маро дӯст доштӣ ва бо душманони Ман душманӣ кардӣ?». Ва ба Исо алайҳиссалом ваҳй фиристод, ки: «Ҳамаи ибодатҳои аҳли осмону замин ба ҷой орӣ ва дар миён дӯстиву душманӣ барои Ман набошад, он ҳама сурат надорад». Ва Исо гуфт алайҳиссалом: «Хештан дӯст гардонед наздики Худои таъоло ба душман доштани осиён; ва наздик гардонед худро ба Худои таъоло ба дур будан аз эшон; ва ризои Худои таъоло талаб кунед ба хашм гирифтан бо эшон». Гуфтанд: «Ё Рӯҳуллоҳ, бо кӣ нишинем?» Гуфт: «Бо касе, ки дидори эшон Худойро бо ёди шумо диҳад ва сухани эшон дар илми шумо зиёдат кунад ва кирдори эшон шуморо дар охират роғибтар кунад». Ва Худои таъоло ваҳй фиристод ба Довуд: «Ё Довуд, чаро аз мардумон рамидаӣ ва танҳо нишастаӣ?» Гуфт: «Бор Худоё, дӯстии Ту ёди халқ аз дили ман бибурд ва аз ҳама нафур (гурезон) шудам». Гуфт: «Ё

Довуд; бедор бош; ва худро бародарон ба даст ор ва ҳар ки ёри ту набошад – дар роҳи дин – аз вай дур бош, ки дилат сиёҳ кунад ва аз Манат дур кунад». Ва расули мо гуфт алайҳиссалом: «Худойро таъоло фариштаест, як нимаи вай аз оташ ва як нимаи вай аз барф, мегӯяд: бор Худоё, чунон ки миёни оташу барф улфат афкандӣ, миёни дили бандагони шоистаи хеш улфат афкан». Ва гуфт: «Касоне, ки дӯстӣдоранд барои Худои таъоло, барои эшон амуде бизананд аз ёқути сурх, бар сари он ҳафтод ҳазор кӯшк, аз он ҷо ба аҳли биҳишт фурӯ нигаранд; нури рӯи эшон ба аҳли биҳишт афтад, чунон ки нури офтоб дар дунё, аҳли биҳишт гӯянд: «Биёед, то ба назораи эшон равем». Эшонро бинанд ҷомаҳои сундуси (дебо, порчаи абрешими нозук) сабз пӯшида ва бар пешонии эшон навишта: ал-мутаҳоббуна фӣллоҳи – ин дӯстони Худои таъолоанд азза ва ҷалла». Ва Ибни ас-Саммок дар вақти марг мегуфт: «Бор Худоё! Донӣ, ки дар он вақт, ки маъсият мекардам, аҳли тоати Туро дӯст медоштам? Инро каффорати он кун». Ва Муҷоҳид гӯяд, ки: «Дӯстони Худои таъоло чун дар рӯи якдигар ханданд, ҳамчунон ки барг аз дарахт фурӯ резад, гуноҳи эшон фурӯ резад».

## Пайдо кардани ҳақиқати дӯстии Худои таъоло, ки кадом бошад

Бидон, ки дӯстӣ, ки иттифоқ афтад бо касе, ки бо вай дар дабиристон (дабистон, мактабхона) ё дар сафар ё дар мадраса ё дар маҳаллат буда бошад ва бад-он сабаб улфате афтода бошад, аз ин ҷумла набувад. Ва ҳар киро барои он дӯст дорӣ, ки сурате некӯ дорад, ё дар сухан гуфтан ширин бувад ва бар дил сабук бувад, ҳам аз ин набувад. Ва ҳар киро барои он дӯст дорӣ, ки туро аз ӯҷоҳе ва ҳишмате бувад, ё моле ё ғарази дунёвӣ, аз ин ҷумла набувад, ки ин ҳама сурат бандад аз касе, ки ба Худои таъоло ва ба охират имон надорад. Ва дӯстии Худой он бувад, ки бе имон сурат набандад ва ин бар ду дараҷат аст:

**Дараҷаи аввал**

Он бувад, ки касеро дӯст дорӣ барои ғаразе, ки дар вай баста бувад, валекин он ғарази динӣ бувад ва барои Худои таъоло бувад: чунон ки устодро дӯст дорӣ, ки туро илм омӯзад, ин дӯсти Худой бувад, чун мақсуди ту аз илм охират бувад, на ҷоҳу мол, агар мақсуд дунё бувад, ин дӯстӣ аз он ҷумла набувад. Ва агар шогирдро дӯст дорӣ, то аз ту илм омӯзад ва

туро хушнудии Худои таъоло ба тааллум ҳосил ояд, ин барои Худои таъоло бувад ва агар барои ҳишмат дӯст дорӣ аз ин ҷумла набувад. Ва агар касе садақа диҳад ва касеро дӯст дорад, ки он ба шарт ба дарвешон бирасонад, ё дарвешонро меҳмон кунад ва касеро дӯст дорад, ки табхҳои некӯ пазад, ин дӯстии Худой бувад; балки агар касеро дӯст дорад, ки вайро нону ҷома диҳад ва фориғ медорад, то вай ба ибодат пардозад, ин дӯстии Худой бувад, чун мақсуди вай фароғи ибодат аст; ва бисёре уламо ва ибод бо тавонгарон дӯстӣ доштаанд барои ин ғараз ва ҳар ду аз дӯстони Худои таъоло будаанд; балки агар касе зани хешро дӯст дорад барои он ки вайро аз фасод нигоҳ дорад ва ба сабаби омадани фарзанде, ки варо дуо некӯ кунад, ин дӯстӣ барои Худои таъоло бувад ва ҳар нафақа, ки бар вай кунад, чун садақа бувад; балки агар шогирдро дӯст дорад ба ду сабаб: яке ин ки хидмати ӯ мекунад ва дигар он ки вайро фориғ медорад, то ба ибодат пардозад; ин қадар, ки барои ибодат аст, аз ҷумлаи дӯстии Худои таъоло бувад ва бар ин савоб бувад.

**Дараҷаи дуввум**

Ва ин бузургтар аст; он бувад, ки касеро дӯст дорад, *лиллоҳ*ро, бе он ки варо ҳеч ғараз аз вай ҳосил ояд; на аз вай таълим кунад ва на тааллум ва на фоидае; фароғати динӣ аз вай ҳосил ояд; валекин бад-он сабаб, ки вай мутеи Худой аст ва муҳибби Худой аст азза ва ҷалла, варо дӯст дорад, балки ба сабаби он ки бандаи Худой аст ва офаридаи Худой аст азза ва ҷалла, ин дӯстӣ худоӣ бувад. Ва ин азимтар бувад, ки ин аз муҳаббати Худои таъоло хезад, ки ба ифрот бувад, чунон ки ба ҳадди ишқ расад; чунон ки агар касе бар касе ошиқ шавад, кӯй ва маҳаллати вай дӯст дорад ва девору сарои вайро дӯст дорад, балки саге, ки дар кӯи вай бувад, онро аз сагони дигар дӯсттар дорад, ночора худ муҳибби маъшуқи хеш ва маҳбуби маъшуқи хешро ва касеро, ки фармонбардори маъшуқ бувад, ё чокару бандаи вай бувад, ё хешованди вай бувад, ин ҳамаро ба зарурат дӯст дорад, ки ҳар чи бо вай нисбате гирифт, дӯстӣ бад-он сироят кунад; ва ҳарчанд ишқ азимтар бувад, сирояти он ба дигарон, ки табаъи маъшуқ бувад ва ба вай тааллуқ дорад, бештар бувад.

Пас, ҳар ки дӯстии Худои таъоло бар вай ғолиб шавад, то ба ҳадди ишқ расад, ҳама бандагони вайро дӯст дорад, хосса дӯстони вайро; ва ҳама офаридаҳоро дӯст дорад, ки ҳар чи дар вуҷуд аст, ҳама асари қудрат ва сунъи маҳбуби вай аст ва ошиқ хатти маъшуқро ва васфи вайро дӯст дорад. Ва расул алайҳиссалом чун навбовае ба вай бурдандӣ, вайро гиромӣ доштӣ ва ба чашм фурӯ молидӣ ва гуфтӣ: «Қарибаҳд аст

ба Худованди таъоло».

Ва дӯстии Худованди таъоло низ ду қисм аст: баъзе барои неъмати дунёву охират бувад; ва баъзе барои Худои таъоло бувbooду бас, ки ҳеч чиз дар миён набувад. Ин тамомтар бувад. Ва шарҳи ин дар асли муҳаббат бигӯем, дар рукни чаҳорум аз китоб.

Ва дар ҷумла қуввати муҳаббати Худои таъоло бар қадри қуввати имон бувад; ва ҳарчанд имон қавитар бувад, муҳаббат қавитар бувад ва он гоҳ ба дӯстони Худой ва писандидагони Вай сироят кунад. Ва агар дӯстӣҷуз ба фоидаи холӣ набудӣ, дӯстии мурдагон аз анбиёву авлиё ва уламо сурат набастӣ; ва дӯстии ҳама дар дили мӯъмин ҳосил аст. Пас, ҳар ки донишмандонро ва сӯфиёнро ва порсоёнро ва хидматгоронро ва дӯстони эшонро дӯст дорад, барои Худои таъоло дошта бошад. Валекин миқдори дӯстӣ ба фидо кардани ҷоҳу мол падид ояд. Кас бувад, ки имон ва дӯстии вай чунон қавӣ бувад, ки ҳама мол ба як бор бидиҳад, чун Абӯбакри Сиддиқ разийаллоҳу анҳу; ва кас бувад, ки чунон бувад, ки як нима бидиҳад, чун Умар разийаллоҳу анҳу; ва кас бувад, ки андаке беш натавонад дод. Ва дили ҳеч мӯъмин аз асли ин дӯстӣ холӣ набошад, агарчи заиф бувад.

### Пайдо кардани душманӣ барои Худои таъоло, ки кадом бувад

Бидон, ки ҳар ки мутеонро дӯст дорад барои Худои таъоло, ба зарурат кофиронро ва фосиқонрову золимонро душман дорад, ки ҳар ки касеро дӯст дорад, дӯсти вайро дӯст дорад ва душмани вайро душман дорад; ва Худои таъоло ин қавмро душман дорад. Пас агар мусалмоне бошад фосиқ, бояд ки барои мусалмонӣ вайро дӯст дорад ва барои фисқ вайро душман дорад ва миёни дӯстиву душманӣҷамъ кунад, чунон ки агар касе як фарзанди вайро хилъате диҳад ва як фарзандро ҷафо кунад ва бизанад, аз ваҷҳе вайро дӯст дорад ва аз ваҷҳе душман дорад, ин муҳол набувад, чи агар касе се фарзанд дорад, яке зирак ва фармонбардор ва яке аблаҳ ва нофармонбардор ва яке аблаҳи фармонбардор; якеро дӯст дорад ва якеро душман ва ин саввумро аз ваҷҳе дӯст дорад ва аз ваҷҳе душман. Ва асари он ба муомилат падид ояд: то якеро икром мекунад ва якеро иҳонат ва он дигарро миёни икром ва иҳонат медорад.

Ва дар ҷумла, ҳар ки бо Худои таъоло хилоф кунад ба маъсият, бояд ки ҳамчунон бувад, ки бо ту кунад: ба миқдори мухолифат вайро душман дорӣ ва ба миқдори мувофиқат дӯст медорӣ, бояд ки асари он дар

сухан ва мухолатат ва муомилат пайдо ояд: то бо осӣ гирифтарӯй бошӣ ва сухани дурушт гӯӣ; ва бо касе, ки фисқаш беш бувад, гирифтатар бошӣ ва чун аз ҳад берун шавад, забон бозгирӣ ва эъроз (дурӣ) кунӣ; ва дар ҳаққи золим муболиғат бештар кунӣ аз он ки дар ҳаққи фосиқ, магар касе, ки зулм бар хосси ту кунад, он гоҳ афв кардан ва эҳтимол кардан некӯтар бувад. Ва сирати салаф дар ин мухталиф будааст: гурӯҳе муболиғат кардаанд дар дурӯштӣ: барои салобату сиёсати шаръро. Ва Аҳмад ибни Ҳанбал аз ин буд, ки бо Ҳориси Муҳосибӣ хашм гирифт, ки тасниф кард дар калом ва бар мӯътазила[1] рад кард ва гуфт: «Дар китоб бештар шубҳати эшонро баён кунӣ, он гоҳҷавоб диҳӣ, бошад ки касе он шубҳат бархонад ва дар дили вай афтад». Ва Яҳё ибни Муъин гуфт: «Ман аз касе чизе нахоҳам, аммо агар султон чизе ба ман диҳад биситонам». Бо вай хашм гирифт ва забон бозгирифт, то аз вай узр хост ва гуфт: «Тибат ва мазоҳ мекардам». Гуфт: «Хӯрдани он аз дин аст ва бо дин бозӣ накунанд». Ва гурӯҳе будаанд, ки ҳамаро ба чашми марҳамат нигаридаанд. Ва ин ба ният ва андеша бигардад, ки касе, ки назари вай аз тавҳид бувад, ҳамаро дар қабзаи қаҳри Рубубият музтар бинад, ба чашми раҳмат нигарад; ва ин низ бузург аст, валекин ҷои ғарра шудани аҳмақон аст, ки касе бошад, ки мудоҳинат бошад дар ботини вай ва пиндорад, ки тавҳид аст. Ва нишони тавҳид он бувад, ки агар вайро бизанад ва моли вай бибарад ва истихфоф кунад ва забон ба вай дароз кунад, хашм нагирад ва ҳам ба чашми шафқат нигарад; чун аз тавҳид ва зарурати халқ менигарад, чунон ки расулро алайҳиссалом дандон бишикастанд ва хун бар рӯи вай фурӯ медавид ва вай мегуфт: «Аллоҳума-ҳди қавмӣ фа иннаҳум ло йаъламун»[2]. Чун дар ҳаққи хеш хомӯш нагардад ва дар ҳаққи Худои таъоло хомӯш гардад, ин мудоҳинат ва нифоқу ҳамоқат бошад, на тавҳид. Пас ҳар ки тавҳид чунин бар вай ғолиб набошад ва фисқи фосиқ вайро дар дили вай душман нагардонад, далели заъфи имон ва дӯстии вай бошад, чунон ки агар касе дӯсти туро бад гӯяд, ту хашм нагирӣ, далели он бувад, ки асле надорад.

## — ФАСЛ —

### [Дараҷоти хашм бо мухолифони Худои таъоло]

Бидон, ки дараҷаи мухолифони Худои таъоло мутафовит аст, хашму

[1] Гурӯҳе, ки дар илми калом дорои ақидаи хоссе будаанд.

[2] Худоё, қавми маро раҳнамоӣ фармо, чи онҳо нодононанд.

ташдид бо эшон бояд ки мутафовит бувад.

**Дараҷаи аввал** кофаронанд. Агар аҳли ҳарб бошанд, худ душмании эшон фариза аст ва муомилат бо эшон куштан ва банда гирифтан аст.

**Дараҷаи дуввум** аҳли зимматанд. Душманӣ бо эшон низ фариза аст ва муомилат бо эшон он аст, ки эшонро ҳақир доранд ва икром накунанд ва роҳ бар эшон танг кунанд дар рафтан. Аммо дӯстӣ бо эшон бағоят макрӯҳ аст ва бошад ки ба дараҷаи таҳрим расад, ки Худои таъоло мегӯяд: «*Ло таҷиду қавман йуъминуна биллоҳи ва-л-йавми-л-охири йуводдуна ман ҳаддаллоҳа ва расулаҳу ...*» ал-ойату[1]. Ва расул мегӯяд алайҳиссалом: «Ҳар ки ба Худои таъоло ва ба қиёмат имон дорад, бо душманони Худои таъоло дӯст набошад». Аммо ба эшон эътимод кардан ва эшонро ба амалу вилоят бар мусалмонон мусаллат кардан истихфоф бувад бар мусалмонӣ ва аз ҷумлаи кабоир бувад.

**Дараҷаи саввум** мубтадеъ бошад, ки халқро ба бидъат даъват кунад. Изҳори душмании вай муҳим бошад, то халқ аз вай нафрат гиранд; ва авлотар он бувад, ки вайро салом накунанд ва бо вай сухан нагӯянд ва саломи вайро ҷавоб надиҳанд, ки чун даъват кунад, шарри ӯ мутааддӣ бошад[2]. Аммо агар оммӣ бувад ва даъват накунад, кори вай саҳл бошад.

**Дараҷаи чаҳорум** маъсияте аст, ки дар он ранҷи халқ бошад, чун зулм; ва гувоҳӣ ба дурӯғ; ва ҳукми бамайл ва ҳиҷо кардан дар шеър; ва ғайбат кардан; ва тахлит кардан миёни мардумон; аз ин қавм эъроз кардан ва бо эшон дуруштӣ кардан сахт некӯ бувад ва дӯстӣ доштан бо эшон сахт макрӯҳ бувад ва ба дараҷаи ҳаром бирасад – дар зоҳири фатво, ки ин дар забти таклиф наёяд.

**Дараҷаи панҷум**: Кас бувад, ки ба шароб хӯрдан ва фисқ кардан машғул бувад ва касеро аз вай ранҷе набошад, кори вай саҳлтар бувад ва бо вай талаттуф ва насиҳат авлотар – агар умеди қабул бувад – ва агар на, эъроз кардан аз вай некӯтар. Аммо ҷавоби салом боз бояд додан ва лаънат набояд кардан; яке дар рӯзгори расул алайҳиссалом чанд бор шароб хӯрд ва вайро ҳадд заданд; яке аз саҳоба вайро лаънат кард ва гуфт: «Чанд хоҳад будан аз фасоди вай?» Расул алайҳиссалом вайро наҳй карду гуфт: «Вайро худ шайтоне хасм бас аст, ту низ ёвари шайтон мабош бар вай!»

## Боби дуввум

[1] Нахоҳӣ ёфт мардумеро, ки ба Худо ва рӯзи бозпасин имон дошта бошанд ва мухолифони Худо ва пайғамбаронашро дӯст бидоранд.

[2] Ба дигарон сироят кунад ва бирасад.

## Дар ҳуқуқи сӯҳбат ва шароити он

Бидон, ки ҳар касе дӯстӣ ва сӯҳбатро нашояд, балки бояд ки сӯҳбат бо касе дорӣ, ки дар вай се хислат бувад:

Аввал ақл бувад, ки дар сӯҳбати аҳмаққеч фоида набувад ва ба охир ба ваҳшат кашад, ки аҳмақ он вақт ки хоҳад, ки бо ту некӯӣ кунад, бошад ки коре кунад – ба аҳмақӣ, ки зиёни ту дар он бувад; надонад; ва гуфтаанд: «Аз аҳмақ дур будан қурбат[1] аст ва дар рӯи аҳмақ нигаридан хатиат аст». Ва аҳмақ он бувад, ки ҳақиқати корҳо надонад ва чун бо вай бигӯӣ, фаҳм накунад.

Хислати дуввум хулқи некӯ бувад, ки аз бадхӯ саломат набувад ва чун он хӯи бади вай биҷунбад, ҳаққи ту фурӯ монад ва бок надорад.

Хислати саввум он, ки ба салоҳ бувад, ки ҳар ки ба маъсият мусир бувад, аз Худои таъоло натарсад ва ҳар ки аз Худои таъоло натарсад, бар вай эътимод набошад. Ва Худои таъоло мегӯяд: «Ва ло тутиъ ман ағфално қалбаҳу ъан зикрино ва-ттабаъа ҳавоҳу» - «Тоат мадор касеро, ки аз зикри Худ ғофил кардаем ва аз паси ҳавои хеш аст». Ва агар мубтадеъ бувад, аз вай дур бояд буд, ки бидъати вай сироят кунад ва шумии вай ба ту бирасад. Ва ҳеч бидъат азимтар аз он набудааст, ки акнун падид омадааст: гурӯҳеанд, ки мегӯянд: «Бо халқи Худои таъоло доварӣ набояд кардан ва ҳеч касро аз фисқу маъсият боз набояд дошт, ки моро бо халқи Худои таъоло хусумат нест ва дар эшон тасарруф нест». Ва ин сухан тухми ибоҳат аст ва сари зандақа аст ва аз бидъат азимтар аст, албатта; бо ин қавм ҳеч мухолатат набояд кардан, ки ин сухане аст, ки мувофиқи табъ аст ва шайтон ба муовинати он бархезад ва инро дар дил биёрояд ва ба зудӣ ба ибоҳати сареҳ кашад.

Ва Ҷаъфар ас-Содиқ разийаллоҳу анҳу гуфтааст, ки: «Аз сӯҳбати панҷ тан ҳазар кунед: дӯрӯғзан, ки ҳамеша бо вай дар ғурур бошӣ; ва дигаре аҳмақ, ки он вақт ки суди ту хоҳад, зиён кунад ва надонад; ва бахил, ки беҳтарини вақти ту аз ту бибарад; ва баддил (тарсу), ки дар вақти ҳоҷат туро зоеъ бимонад; ва фосиқ, ки туро ба як луқма бифурӯшад ва ба камтар аз як луқма». Гуфтанд: «Он чист?» Гуфт: «Тамаъ дар он»[2]. Ва Ҷунайд мегӯяд раҳматуллоҳи алайҳи ки: «Сӯҳбат бо фосиқи некӯхӯ дӯсттар дорам аз он ки бо қуррои бадхӯ».

Ва бидон, ки ҷумлаи ин хисол камтар ҷамъ шавад, валекин бояд ки ғарази сӯҳбат бишиносӣ – агар мақсуд унс аст, хулқи некӯ талаб кунӣ; ва

---

[1] Қурбат – наздикӣ ба Худо аст.

[2] Яъне шахсро ҳатто ба тамаъи луқма – на худи луқма –бифурӯшад.

агар мақсуд дунё аст, саховат ва карам талаб кунӣ; ва агар мақсуд дин аст, илму парҳезгорӣ талаб кунӣ; ва ҳар якеро шарте дигар аст.

Бидон, ки халқ аз се ҷинс аст – баъзе чун ғизоанд, ки аз вай нагузирад (ночор аст); ва баъзе чун доруанд, ки дар баъзе аҳвол бад-эшон ҳоҷат афтаду бас; ва баъзе чун иллатанд, ки ба ҳеч вақт бо эшон ҳоҷат набувад, валекин мардум бад-эшон мубтало шаванд ва мудоро мебояд кард, то бираҳад.

Ва дар ҷумла, сӯҳбат бо касе бояд кард, ки ӯро аз ту фоидаи динӣ бувад, ё туро аз вай.

## Пайдо кардани ҳуқуқи сӯҳбат ва дӯстӣ

Бидон, ки ақди бародарӣ ва сӯхбат чун баста шуд ҳамчун ақди никоҳ аст, ки вайро ҳуқуқ аст. Расул алайҳиссалом мегӯяд: «Масали ду бародар чун масали ду даст аст, ки якдигарро мешӯянд». Ва ин ҳуқуқ аз даҳҷинс аст:

**Ҳаққи аввал**

Дар мол аст ва дараҷаи бузургтарин он аст, ки ҳаққи вайро тақдим кунад ва исор кунад, чунон ки дар ҳаққи ансор[1] омадааст: «Ва йуъсируна ъало анфусиҳим ва лав кона биҳим хасосатун»[2]. Дуввум[3] он ки вайро ҳамчун хештан дорад; ва мол миёни хеш ва вай муштарак дорад; ва дараҷаи бозпасин он аст, ки ӯро чун ғулом ва ходими хеш донад – он ки аз вай фузун ояд, дар кор ва ҳоҷати вай кунад – бе он ки варо бибояд хост; чун хост ва ба гуфтор ҳоҷат афканд, ин аз дараҷаи дӯстӣ берун шуд, ки андеша ва темори (хидмат ва ғамхорӣ) вай аз дили вай бархост; ин сӯҳбати одате бошад, ки онро қадре набошад.

Утбат ал-Ғуломро дӯсте буд; гуфт: «Маро ба чаҳор ҳазор дирам ҳоҷат аст». Гуфт: «Биёву ду ҳазор дирам бигир». Аз вай эъроз карду гуфт: «Шарм надорӣ, даъвои дӯстии худоӣ кунӣ, он гоҳ дунёро исор накунӣ!» Ва қавмеро аз сӯфиён ғамз (бадгӯӣ) карданд ба наздики яке хулафо; шамшер биёварданд, то ҳамаро бикушанд, Абулҳасани Нурӣ дар он миён буд, аз пеш даромад, то вайро бикушанд нахуст, он халифа гуфт: «Чаро чунин кардӣ?» Гуфт: «Эшон бародарони мананд андар дин, хостам,

---

[1] Ёрони пайғамбар аз аҳли Мадина, дар муқобили муҳоҷирин, ки аз Макка бо он ҳазрат (с) муҳоҷират карда буданд.

[2] Ва дигаронро хештан муқаддам медоранд, агарчи худ эҳтиёҷ ждоқта бошанд.

[3] Мақсуд дараҷаи дуввум дар дӯстист.

ки ҷон пеши эшон нисор кунам». Гуфт: «Касоне, ки эшон чунин бошанд, эшонро натавон кушт». Ва ҳамаро раҳо кард.

Ва Фатҳи Мавсилӣ ба хонаи дӯсте шуд, ҳозир набуд; канизаки вайро гуфт, то сандуқча биёвард, то он чи хост, баргирифт. Чун дар шаб ба хона бозомад ва бишунид, ки чӣ кард, канизакро аз шодӣ озод кард. Ва яке ба наздики Абӯҳурайра омад разийаллоҳу анҳу, гуфт: «Мехоҳам, ки бо ту дӯстӣ ва бародарӣ кунам». Гуфт: «Донӣ, ки ҳаққи бародарӣ чист?» Гуфт: «Он ки ту ба зару сими хеш авлотар аз ман набошӣ». Гуфт: «Бад-ин дараҷа нарасидаам». Гуфт: «Пас, бирав, ки ин кори ту нест». Ибни Умар гӯяд разийаллоҳу анҳу: «Якеро аз саҳоба сари бирён фиристонд, гуфт: – «Фалон бародари ман аз ман авлотар ва ҳоҷатмандтар аст». Бари вай фиристод ва он кас ба бародари дигар фиристод ва ҳамчунин ба чанд даст бигашт, то он гоҳ ки ба аввал бозрасид». Ва миёни Масруқ ва Хайсама бародарӣ буд ва ҳар яке вом доштанд, ин вомӣ он бугузорд – чунон ки он надонист; ва он воми ин бигузорд, чунон ки ин надонист.

Ва Алӣ мегӯяд разийаллоҳу анҳу: «Бист дирам дар ҳаққи бародаре кунам, дӯсттар дорам аз он ки сад дирам ба дарвешон диҳам». Ва расул алайҳиссалом дар бешае шуд ва ду мисвок боз кард (чид, канд), яке каж ва дигаре рост; ва яке аз саҳоба бо вай буд, он рост бо вай дод ва кӯж нигоҳ дошт, гуфт: «Ё расулуллоҳ! Ту бад-ин авлотарӣ». Гуфт: «Ҳеч кас як соат бо касе сӯҳбат накунад, ки на вайро суол кунанд аз ҳаққи сӯҳбати вай, ки нигоҳ дошт ё зоеъ гузошт». Ишорат кард бад-он ки ҳаққи сӯҳбат исор аст. Ва гуфт: «Ҳеч ду тан бо якдигар сӯҳбат накунанд, ки на дӯсттар назди Худои таъоло он бувад, ки рафиқтар бувад».

**Ҳаққи дуввум**

Ёрӣ додан бувад дар ҳама ҳоҷатҳо – пеш аз он ки дархоҳад ва бигӯяд; ва қиём кардан ба муҳиммот – ба диле хуш ва пешонии кушода. Ва салаф чунин будаанд – чун ба дари серои дӯст шудандӣ, ҳар рӯз аз аҳли хона бипурсидандӣ, ки чӣ кор ва чӣ шуғл аст, ҳезуматон ҳаст ва намакатон ҳаст ва нону равған ҳаст? Ва кори эшон ҳамчун кори хеш муҳим доштандӣ ва чун бикардандӣ, миннат бар худ доштандӣ.

Ва Ҳасани Басрӣ мегӯяд: «Бародарон бар мо азизтар аз аҳлу фарзанд-donанд, ки эшон дин ба ёд медиҳанд ва фарзандони дунё ба ёд медиҳанд». Ва Ато гуфтааст, ки: «Пас аз се рӯз бародарон талаб кунед: агар бемор бошанд, иёдат кунед ва агар машғул бошанд ёрӣ диҳед ва агар фаромӯш карда бошанд, ёд диҳед».

Ва Ҷаъфар ибни Муҳаммад разийаллоҳу анҳу гӯяд: «Ман шитоб кунам, то ҳоҷати душмане аз ман раво шавад – то аз ман бениёз набошад – дар ҳаққи дӯст чӣ кунам?». Ва кас будааст дар салаф, ки пас аз марги бародар чиҳил сол аҳлу фарзанди варо темор медоштааст, нигоҳдошти ҳаққи сӯҳбатро.

**Ҳаққи сеюм**

Бар забон аст, ки дар ҳаққи бародарон некӯ гӯяд; ва уюби эшон пӯшида дорад; ва агар касе дар ғайб ҳадиси эшон кунад, ҷавоб надиҳад; ва чунон ангорад, ки вай аз паси девор мешунавад; чунон ки хоҳад, ки вай бошад дар ғайбати ӯ, вай низ дар ғайбати ӯҳамчунон бошад; ва мудоҳинат накунад; ва чун сухан гӯяд, бишунавад ва бо вай хилофу мунозира накунад; ва ҳеч сирри вай ошкоро накунад – агарчи пас аз ваҳшат бувад, ки *лаимтабъӣ*[1] бошад; ва забон аз ғайбати аҳлу фарзанд ва асбоби вай кӯтоҳ дорад; ва агар касе бар вай қадҳ (бадгӯӣ) кунад, бо вай нагӯяд, ки ранҷи вай аз расонанда бувад; ва чун вайро некӯ гӯянд, аз вай пинҳон надорад, ки он аз ҳасад бувад; ва агар дар вай тақсире равад, гила накунад ва вайро маъзур дорад ва аз тақсири хеш бозандешад, ки дар тоати Худой мекунад, то аз он аҷаб надорад, ки касе дар ҳаққи вай тақсир кунад; ва бидонад, ки агар касе талаб кунад, ки дар вай ҳеч тақсир набувад, ҳаргиз наёбад ва он гоҳ аз сӯҳбати халқ биюфтад.

Ва дар хабар аст, ки: «Мӯъмин ҳама узр ҷӯяд ва мунофиқҳама айб ҷӯяд; ва бояд ки як некӯӣ даҳ тақсир бипӯшонад, ки расул алайҳиссалом мегӯяд: «Паноҳ кунед аз ёри бад, ки чун шарре бинад, ошкоро кунад ва чун хайре бинад, бипӯшад!» Ва бояд ки ҳар гоҳ тақсирро узр тавонад ниҳод, узр ниҳад ва бар ваҷҳи некӯтарин амал кунад ва гумони бад набарад, ки гумони бад ҳаром аст.

Расул гуфт: «Худои таъоло аз мӯъмин чаҳор чиз ҳаром карда аст: молу хун ва ирзу он ки ба вай гумони бад баранд». Ва Исо мегӯяд алайҳссалом: «Чӣ гӯӣ аз касе, ки бародари хешро хуфта бинад, ҷома аз аврати вай боз кунад, то бараҳна монад?» Гуфтанд: «Ё расулуллоҳ, кӣ раво дорад ин кунад?» Гуфт: «Шумо! Ки он айби бародари хеш бидонед, ошкоро кунед ва бигӯед, то дигарон бидонанд».

Ва чунин гуфтаанд, ки: «Чун бо касе дӯстӣ хоҳӣ гирифт, ӯро ба хашм ор ва он гоҳ касеро пинҳон ба вай фирист, то ҳадиси ту кунад, агар ҳеч сирри ту ошкоро кунад, бидон, ки дӯстиро нашояд». Ва гуфтаанд, ки: «Муҳаббат бо касе кун, ки ҳар чи Худои таъоло аз ту бидонад, вай агар

[1] Яъне баъд аз ваҳшату буридани дӯстӣ низ асрор нагӯяд, ки далел бар пастии табъ аст.

бидонад, чунон ки Худои таъоло бар ту бипӯшонидааст вай бипӯшонад». Ва яке сирре бо дӯсте бигуфт, гуфт: «Ёд гирифтӣ?» Гуфт: «Не, фаромӯш кардам». Ва гуфтаанд: «Ҳар ки бо ту дар чаҳор вақт бигардад, вай дӯстиро нашояд: дар вақти ризо; ва дар хашм; ва дар вақти тамаъ; ва дар вақти ҳавову шаҳват, балки бояд ки бад-ин сабабҳо ҳаққи ту фурӯ нанииҳад».

Ва Аббос писари хеш Абдуллоҳро гуфт разийаллоҳу анҳумо, ки: «Умар разийаллоҳу анҳу туро ба худ наздик медорад ва бар пирон тақдим мекунад, зинҳор, то панҷ чиз нигоҳ дорӣ: ҳеч сирри вай ошкоро макун; ва дар пеши вай ғайбат макун; ва бо вай ҳеч дурӯғ магӯй; ва ҳар чи фармояд, хилоф макун; ва бояд ки ҳаргиз аз ту ҳеч хиёнат ва хилоф набинад». Ва бидон, ки ҳеч чиз дӯстиро чунон табоҳ накунад, ки мунозира ва хилоф кардан дар ҳар ҳадисе. Ва маънии рад кардани сухан бар дӯст он бувад, ки варо ҷоҳилу аҳмақ гуфта бошӣ ва худро оқилу фозил ва бар вай такаббур карда бошӣ ва ба чашми ҳақорат дар вай нигариста. Ва ин ба душманӣ наздик бувад, на ба дӯстӣ.

Ва расул мегӯяд алайҳиссалом: «Бо бародари хеш дар он чи гӯяд, хилоф макун ва бо вай мазоҳ макун ва дар ваъдае, ки диҳӣ, хилоф макун». Ва бузургон чунин гуфтаанд: «Чун бародари хешро гӯӣ: бархез; вай гӯяд: то куҷо меравӣ? Сӯҳбатро нашояд, балки бояд ки бархезад ва напурсад». Абӯсулаймони Доронӣ мегӯяд: «Дӯсте доштам, ҳар чи хостаме, бидодӣ; як бор гуфтам: «Ба чизе ҳоҷат аст». Гуфт: «Чанд мебояд?» Дӯстии вай аз дили ман берун шуд».

Ва дар ҷумла бидон, ки қавоми муҳаббат ба мувофиқат аст, дар ҳар чи мувофиқат тавон кард.

**Ҳаққи чаҳорум**

Он ки ба забон шафқат ва дӯстӣ изҳор кунад. Расул алайҳиссалом мегӯяд: «Изо аҳабба аҳадукум аҳоҳу фа-л йухбирҳу» – «Ҳар ки касеро, ки дӯст дорад, бояд ки хабар диҳад». Барои он гуфт, то дӯстии ту низ дар дили он кас падид ояд ва он гоҳ аз дигар ҷониб дӯстӣ музоаф бувад. Пас бояд ки аз ҳама аҳволи вай ба забон бипурсад; ва дар шодию андӯҳ бознамояд, ки бо вай шарик аст; ва андӯҳу шодии вай чун андӯҳу шодии худ донад; ва чун вайро овоз диҳад ба номи некӯтарин бояд ки бихонад ва агар ӯро хитобе[1] бошад, он гӯяд, ки дӯст дорад. Умар разийаллоҳу анҳу гуфт: «Бародарӣ ба се чиз софӣ шавад: он ки ӯро ба номи некӯтарин хонӣ; ва ба салом ибтидо кунӣ; ва дар нишаст вайро тақдим кунӣ». Ва аз

[1] Мақсуд ах хитоб, лутф ё шӯбрастест ҷуз исм.

ин ҷумла он бувад, ки бар вай сано гӯӣ дар ғайбати вай, чунон ки вай дӯст дорад ва ҳамчунин бар аҳли фарзанд ва аҳволи вай ва ҳар чи ба вай таллуқ дорад, сано гӯӣ, ки ин асаре азим дорад дар дӯстӣ; ва ба ҳар некӯие, ки кунад, шукр кунӣ, ки Алӣ мегӯяд разийаллоҳу анҳу, ки: «Ҳар ки бародари хешро бар нияти некӯ шукр накунад, бар кори некӯҳам шукр накунад». Ва бояд ки дар ғайбат вайро нусрат кунад ва сухани мутааннит (бадгӯ) бар вай рад кунад ва вайро ҳамчун хеш донад; ва ҷафои азим бошад, ки дар пеши вай сухани дӯсти вай гӯянд ба зиштӣ ва вай хомӯш мебошад; ва ин ҳамчунон бошад, ки бинад, ки вайро мезананд ва вай ёрӣ накунад ва хомӯш мебошад, ки захми сухан азимтар аст. Ва яке мегӯяд: «Ҳаргиз аз дӯсти ман касе сухан нагуфт, ки на тақдир кардам, ки вай ҳозир аст ва мешунавад, то он гуфтам, ки хостам, ки вай бишунавад». Абӯддардо разийаллоҳу анҳу ду говро дид, ки дар замин баста буданд, чун яке биистодӣ, дигаре низ боистодӣ, бигиристу гуфт: «Бародарони худойҳамчунин бошанд, бо якдигар дар истодан ва рафтан мувофиқат кунанд».

**Ҳаққи панҷум**

Он ки ҳар чи бад-он ҳоҷатманд бошад дар илму дин – вайро биёмӯзад, ки бародаронро аз оташ нигоҳ доштан авлотар аз он ки аз ранҷи дунё; ва агар биёмӯхт ва бад-он кор накард, бояд ки насиҳат кунад ва панд диҳад ва вайро ба Худои таъоло битарсонад. Лекин бояд ки ин насиҳат дар хилват бувад, то аз шафқат бошад, ки насиҳати бармало (ошкоро дар баробари мардумон) фазеҳат бувад; ва он чи гӯӣ, ба лутф гӯӣ, на ба унф (сахтӣ), ки расул мегӯяд алайҳиссалом: «Мӯъмин оинаи мӯъмин бувад», яъне ки айбу нуқсони хешро аз вай бидонад. Ва чун бародари ту ба шафқат айби ту дар хилват бо ту бигӯяд, бояд ки миннат дорӣ ва хашм нагирӣ, ки ин ҳамчунон бувад, ки туро хабар диҳад, ки дар даруни ҷомаи ту море аст ё каждуме, аз ин сухан хашм нагирӣ, балки миннат дорӣ. Ва ҳамаи сифатҳои бад дар одамӣ мору каждум аст, лекин захми он дар гӯр падид ояд; ва захми он бар рӯҳ бувад ва он саъбтар аз мору каждуми инҷаҳонӣ аст, ки захми вай бар тан бувад ва Умар разийаллоҳу анҳу гуфтӣ: «Раҳмати Худои таъоло бар он кас бод, ки айби маро ба ҳадя пеши ман орад». Ва чун Салмон наздики вай омад, гуфт: «Ё Салмон! Рост бигӯй, то чӣ дидӣ ва чӣ бишунидӣ аз аҳволи ман, ки онро кореҳ будӣ?». Гуфт: «Маро афв кун аз ин ҳадис». Гуфт: «Лобуд аст», чун илҳоҳ кард, гуфт: «Шунидам, ки бар хони ту ду нонхӯриш бувад ба як бор; ва ду пироҳан дорӣ, яке шабро ва яке рӯзро!» Гуфт: «Ин ҳар ду низ набо-

шад (дигар нахоҳад буд), дигар ҳеч чиз шунидӣ?» Гуфт: «Не». Ва Ҳузайфа ибни Исо бар Юсуфи Асбот нома навишт, ки: «Шунидам, ки дини хеш ба ду ҳабба бифурӯхтӣ, дар бозор чизе харидорӣ кардӣ, он кас гуфт: «Ба донаге. Ва ту гуфтӣ: «Ба се тасу (чаҳоряки донг ва ҳабба). Ва он кас дод, ки туро медонист[1], он мусоҳимат барои дин ва салоҳи ту кард. Қиноъи (сарпӯш) ғафлат аз сар боз кун ва аз хоб бедор шав». Ва бидон, ки ҳар ки илми Қуръон ҳосил кард ва он гоҳ рағбати дунё кард – эмин набошем, ки аз ҷумлаи мустаҳзиён бошад ба оёти Худои таъоло. Пас, нишони рағбати дин он бувад, ки аз чунин чизҳо миннат дорад ва Худои таъоло мегӯяд: «Ва локин ло туҳиббуна-н-носиҳин»[2] – дар сифати дурӯғзанон. Ва ҳар ки носеҳро дӯст надорад, аз он бувад, ки руунат ва кибр бар дини вай ғалаба дорад.

Ва ин ҳама ҷое бошад, ки он кас айби хеш надонад, чун бидонад, панд бояд дод ба таъриз (ба киноя) ва ошкоро набояд кард. Ва агар он айб бад-он бувад, ки дар ҳаққи ту тақсир карда бошад, авлотар пӯшидан ва нодониста ангоштан, ба шарти он ки дил мутағаййир нашавад дар дӯстӣ, агар мутағаййир хоҳад шуд, итоб кардан (сарзаниш кардан) дар сирр авлотар аз қатиат (буридани дӯстӣ); ва қатиат беҳтар аз вақиат (бадгӯӣ) ва забон дароз кардан.

Ва бояд ки мақсуди ту аз сӯҳбат он бувад, ки хулқи хешро муҳаззаб кунӣ ба эҳтимол кардан аз бародарон, на он ки аз эшон некӯӣ чашм дорӣ. Абӯбакри Катонӣ гӯяд раҳимаҳуллоҳу: «Марде бо ман сӯҳбат кард ва бар дили ман гарон буд, вайро чизе бахшидам, то он гаронӣ аз дили ман бархезад, барнахост; вай бигирифтам ва ба хона бурдаму гуфтам: «Кафи пой бар рӯи ман неҳ!» Гуфт: «Албатта, зинҳор». Гуфтам: «Лобуд, чунин бояд кард». Чунон кард, то он гаронӣ аз дили ман бархост».

Ва Бӯалии Работӣ гӯяд: «Бо Абдуллоҳи Розӣҳамроҳ шудам дар бодия, ӯ гуфт: «Амир ман бошам дар роҳ ё ту?» Гуфтам: «Ту». Гуфт: «Бояд ки ба ҳар чи бигӯям, тоат дорӣ». Гуфтам: «Самъан ва тоъат (мешунавам ва фармонбардорам)». Гуфт: «Он тӯбра биёвар». Биёвардам; ва зоду ҷома ва ҳар чи ҳар ду доштем, дар он ҷо ниҳод ва бар пушти худ ниҳод ва мебурд. Ҳарчанд, ки гуфтаме: «Маро деҳ, монда шавӣ!» Гуфто: «Не, бо ту бигуфтаам, ки амир манам, ту фармонбардор бош». Дигар шаб борон омад, то рӯз вай бар пой истод ва гилеме забари ман медошт, то борон бар ман наёяд. Ва чун ҳадис кард, мегуфтӣ: «Амир манам, ту тоатдор бош». Гуфтам: «Кошки ҳаргиз ӯро амир накардаме».

---

[1] Яъне чун туро мешинохт, барои салоҳ ва диндории ту ба муомила розӣ шуд.

[2] Валокин насиҳаткунандагонро дӯст надоред.

**Ҳаққи шашум**

Афв кардан аз заллат (лағзиш, хато) ва тақсир; бузургон гуфтаанд: «Агар бародаре тақсире дар ҳаққи ту кунад, ҳафтод гуна узри вай аз хеш бихоҳ, агар нафси ту напазирад, бо хештан гӯй: Инат бадхӯе ва бадгӯҳар касе, ки тӯӣ, ки бародари ту ҳафтод узр бихост ва напазируфтӣ?» Ва агар тақсир бад-он бувад, ки бар вай маъсияте равад, вайро бо талаттуф насиҳат кун, то даст боздорад; ва агар даст бидорад ва исрор накунад, худ нодида ангор; ва агар исрор кунад, насиҳат кун. Агар фоида надорад, саҳобаро дар ин масъала ихтилоф аст, ки чӣ бояд кард. Мазҳаби Абӯзар разийаллоҳу анҳу он аст, ки аз вай бибояд бурид, ки мегӯяд «Барои Худои таъоло вайро дӯст доштӣ, акнун барои Худои таъоло вайро душман дор». Ва Абӯдардо ва ҷамоате аз саҳоба гуфтаанд, ки қатиат набояд кард, ки умеди он бошад, ки аз он бигардад, аммо дар ибтидо бародарӣ набояд баст, чун баста шуд, бад-ин қатъ набояд кард. Ва Иброҳими Нахаъӣ мегӯяд: «Ба гуноҳе, ки бародарат кунад, варо маҳҷур макун, ки агар имрӯз бикунад, фардо даст бидорад». Ва дар хабар аст, ки: «Ҳазар кунед аз заллати олим ва аз вай мабурред ва чашм медоред, ки зуд аз он боз гардад».

Ду бародар буданд аз бузургони дин, яке ба ҳавои дил бар махлуқе мубтало шуд, он дигар бародар гуфт: «Дили ман бемор шуд, агар хоҳӣ, ки ақди бародарӣқатъ кунӣ, бикун». Гуфт: «Маъозаллоҳ, ки ман ба як гуноҳ аз ту қатъ кунам». Ва бо худ азм кард, ки ҳеч таом ва шароб нахӯрад, то он гоҳ ки Худои таъоло ӯро аз ин бало офият диҳад; чиҳил рӯз ҳеч нахӯрд. Пас пурсид, ки ҳол чист? Гуфт – ҳамчунон ва ӯ сабр кард бар гуруснагӣ; ва тани вай бигудохт (об шуд, лоғар шуд) то он гоҳ ки вай биёмад ва гуфт: «Худои таъоло кифоят кард ва дили ман аз он ишқ сард кард». Пас аз он вай таом хӯрд!

Ва якеро гуфтанд: «Бародари ту аз дин бигардид ва дар маъсияте афтод; чаро аз вай набурӣ?» Гуфт: «Вайро ба бародар имрӯз ҳоҷат аст, ки афтодааст; даст аз вай чун боз дорам; балки даст гирам то варо ба талаттуф аз дӯзах бираҳонам». Ва дар банӣ Исроил ду дӯст буданд, бар сари кӯҳ ибодат кардандӣ. Яке ба шаҳр омад, то чизе харад, чашми вай бар зани хароботӣ афтод ва ошиқ шуду дармонд, бо вай бинишаст. Чун чанд рӯз баромад, он дигар ба талаби вай омад ва ҳоли вай бишунид, ба наздики вай шуд, вай аз шарм гуфт: «Ман худ туро намедонам (намешиносам)». Гуфт: «Эй бародар, дил машғул мадор, ки маро бар ту ҳаргиз он шафқат ва дӯстӣ набудааст, ки акнун ҳаст». Бархост ва тавба кард ва бо

вай бирафт.

Пас, тариқи Бӯзар ба саломат наздиктар аст, аммо ин тариқат латифтар аст ва фақеҳтар аст, ки ин лутф роҳе бувад ба тавбаи вай ва дар рӯзи дармондагӣ ба бародарон дин ҳоҷат бувад, чӣ гуна фурӯ гузоранд? Аммо ваҷҳи фиқҳ он аст, ки ақди дӯстӣ чун баста шуд, ҳамчун қаробат аст ва нашояд қатъи раҳим кардан ба сабаби маъсият. Ва барои ин гуфт Худои таъоло: «Фа ин ъасавна фа қул: иннӣ бариун миммо таъмалун» – «Агар аширaт (тоифа, қабила) ва хешони ту осӣ шаванд дар ту, бигӯй: безорам аз амали шумо». На: аз шумо безорам. Ва Абӯддардоро разийаллоҳу анҳу гуфтанд: «Бародарат маъсият кард, варо душман надорӣ?» Гуфт: «Маъсияти варо душман дорам, аммо вай бародари ман аст». Аммо дар ибтидо бо чунин касе бародарӣ набояд кардан, ки бародарӣ нокардан ҷинояте нест, аммо қатъ кардан ҷинояте аст ва фурӯ гузоштан ҳаққе аст, ки собит шудааст. Аммо хилоф нест, ки агар тақсир дар ҳаққи ту кунад, афв авлотар; ва чун узр хоҳад, агарчи донӣ, ки дурӯғ гӯяд, бибояд пазируфт, чи расул мегӯяд алайҳиссалом: «Ҳар ки бародари вай аз вай узр хоҳад ва напазирад, базаҳи вай ҳамчун базаҳе бошад, ки дар роҳ аз мусалмонон боҷ ситонад». Ва расул гуфт алайҳиссалом: «Мӯъмин зуд хашмгин шавад ва зуд хушнуд шавад». Ва Абӯсулаймони Доронӣ гӯяд муриди хешро ки: «Чун аз дӯст ҷафо бинӣ, итоб макун, ки бошад ки дар итоб сухане шунавӣ, ки аз он ҷафо азимтар бувад». Ва гуфт: «Чун биёзмудам, ҳамчунин дидам».

**Ҳаққи ҳафтум**

Он ки дӯсти хешро ба дуо ёд дорӣ, дар зиндагонӣ ва ҳам пас аз марг; ва ҳамчунин аҳлу фарзандони вайро; ва чунон ки худро дуо кунӣ, ҳамчунон вайро дуо кунӣ, ки ба ҳақиқати он худро карда бошӣ, ки расул алайҳиссалом мегӯяд, ки: «Ҳар ки бародари хешро дуо кунад дар ғайбат, фариштае гӯяд: «Туро низ ҳамчунин». Ва дар як ривоят – Худои таъоло мегӯяд: «Ибтидо кунам ба ту». Ва гуфт: «Дуои дӯстон дар ғайбат рад накунанд».

Абӯддардо мегӯяд разийаллоҳу анҳу: «Ҳафтод дӯстро ном барам дар суҷуд ва ҳамаро дуо кунам як-як». Ва гуфтаанд, ки: «Бародар он бувад, ки пас аз марги ту ҳамгинон ба мероси ту машғул шаванд ва вай ба дуову ҳоли ту машғул бошад ва дил дар он баста, ки Ҳақ таъоло бо ту чӣ мекунад!». Ва расул алайҳиссалом мегӯяд, ки: «Масали мурда чун касе бошад, ки ғарқ шуда бошад ва даст ба ҳар ҷое мезанад, вай низ мунтазири дуое бошад аз аҳлу фарзандон ва дӯстон. Ва он дуои зиндагон чун кӯҳҳои нур

ба гӯри мурдагон расад». Ва дар хабар аст, ки «Ҳадяи дуо бар мурдагон арз мекунанд бар табақҳое ва мегӯянд: ин ҳадяи фалон аст; ҳамчунон шод мешаванд, ки зинда ба ҳадя».

**Ҳаққи ҳаштум**

Вафои дӯстӣ нигоҳ доштан; ва маънии вафодорӣ яке он бувад, ки пас аз марг аз аҳлу фарзандон ва дӯстони вай ғофил набошӣ. Пирзане ба наздики расул омад алайҳиссалом. Расул алайҳиссалом вайро икром кард, аҷаб доштанд; гуфт: «Вай дар рӯзгори Хадиҷа ба наздики мо омадӣ. Ва карами аҳд аз имон аст». Ва дигар вафо он бувад, ки ҳар ки ба дӯсти вай таъаллуқ дорад, аз фарзанду банда ва шогирд, бар ҳама ба шафқат бувад ва асари он дар дил беш бувад. Ва дигар он ки агар ҷоҳе ва ҳишмате ва вилояте бошад, ҳамон тавозӯъ, ки мекард, нигоҳ дорад; ва бар дӯстон такаббур накунад. Ва дигар вафо он ки дӯстӣ бардавом нигоҳ дорад ва ба ҳеч чиз набуррад, ки шайтонро ҳеч кори муҳимтар аз он нест, ки миёни бародарон ваҳшат афканад, чунон ки Худои таъоло мегӯяд: «Инна-ш-шайтона йанзағу байнаҳум»[1]. Ва Юсуф гуфт алайҳиссалом: «Мин баъди ан назаға-ш-шайтону байнӣ ва байна ихватӣ»[2]. Ва дигар вафо он бувад, ки бо душмани вай дӯстӣ накунад, балки душмани вайро худ душмани хеш донад, ки ҳар ки бо касе дӯст бувад ва бо душмани вай низ дӯст бувад, он дӯстӣ заиф бувад. Ва дигар вафо он бувад, ки тахлити ҳеч кас дар ҳаққи ӯ нашнавад ва наммомро (суханчин) дурӯғзан дорад.

**Ҳаққи нӯҳум**

Он ки такаллуф аз миён баргирад ва бо дӯст ҳамчунон бошад, ки танҳо: агар аз якдигар ҳеч ҳишмат доранд[3], он дӯстӣ ноқис бувад. Ва Алӣ мегӯяд разийаллоҳу анҳу: «Бадтарини дӯстон он бувад, ки туро ҳоҷат бувад ба узр хостан аз вай ва такаллуф кардан барои вай». Ва Ҷунайд мегӯяд раҳимаҳуллоҳу: «Бисёр дидам бародарон, ҳеч ду бародар надидам, ки дар миён ҳишмате бувад, ки на аз он бувад, ки дар яке аз эшон иллате бувад». Ва гуфтаанд: «Зиндагонӣ бо аҳли дунё бо адаб кун ва бо аҳли охират бо илм ва бо аҳли маърифат – чунон ки хоҳӣ». Ва гурӯҳе аз сӯфиён бо якдигар сӯҳбат доштаанд бар он шарт ки агар яке бар давом рӯза дорад ё нон нахӯрад ё ҳама шаб намоз кунад ё нахусбад; он дигар нагӯяд, ки чаро бувад.

---

[1] Ба дурустӣ ки шайтон миёни онҳоро ба ҳам мезанад.

[2] Аз паси он ки шайтон миёни ман ва бародаронам фасод кард.

[3] Ҳишмат доштан: хаҷлат кашидан, мулоҳиза ва рӯ дар боистӣ доштан.

Ва дар ҷумла маънии дӯстии Худой ягонагӣ аст ва дар ягонагӣ такаллуф набошад.

**Ҳаққи даҳум**

Он ки худро аз ҳама дӯстон камтар шиносад; ва аз эшон ҳеч чиз чашм надорад; ва ҳеч муроот напӯшад; ва ба ҳамаи ҳаққҳо қиём кунад. Яке пеши Ҷунайд мегуфт, ки: «Бародарон дар ин рӯзгор азиз шудаанд ва ноёфт». Чанд бор бигуфт, Ҷунайд гуфт: «Агар касе мехоҳӣ ки муъват ва ранҷи ту мекашад, азиз аст! Ва агар касе мехоҳӣ, ки ту ранҷу муъвати вай кашӣ, инчунин бисёранд наздики ман». Ва бузургон чунин гуфтаанд, ки: «Ҳар ки хештанро фавқи дӯстон дорад базаҳкор шавад; ва эшон низ базаҳкор шаванд дар ҳаққи вай; ва агар худ мисли эшон донад, ҳам ӯ ранҷур шавад ва ҳам эшон; ва агар дуни эшон донад, бароҳат ва саломат бошад, ҳам вай ва ҳам эшон». Абӯмуовия ал-Асвад гуфт: «Дӯстони ман ҳама аз ман беҳтаранд, ки ин маро муқаддам доранд бар хештан ва фазли маро медонанд».

## Боби сеюм
## Дар ҳуқуқи мусалмонон ва хешовандон ва ҳамсоягону бандагон

Бидон, ки ҳаққи ҳар касе бар қадри наздикии вай бувад. Ва наздикиро дараҷот аст ва ҳуқуқ бар миқдори он бувад. Ва робитаи қавитарини бародарӣ худой аст; ва ҳуқуқи ин гуфта омадааст. Ва бо касе, ки дӯстӣ набувад, валекин қаробати ислом бувад, инро низ ҳуқуқ аст:

**Ҳаққи аввал**

Он ки ҳар чи ба хештан railписандад, ба ҳеч мусалмон написандад. Расул мегӯяд алайҳиссалом: «Масали мӯъминон ҳамчун як тан аст, чун як андомро ранҷе расад, ҳама андомҳо огоҳӣ ёбад ва ранҷур шавад». Ва гуфт: «Ҳар ки хоҳад, ки аз дӯзах халос ёбад, бояд ки чун марг ӯро дарёбад, бар калимаи шаҳодат дарёбад; ва ҳар чи написандад, ки бо вай кунанд, бо ҳеч мусалмон накунад». Ва Мӯсо гуфт алайҳиссалом: «Ё Раб, аз бандагони Ту кадом одилтар?» Гуфт: «Он ки инсоф аз хештан бидиҳад».

**Ҳаққи дуввум**

Он ки ҳеч мусалмон аз дасту забони вай наранҷад. Расул гуфт алайҳиссалом: «Донед, ки мусалмон кӣ бувад?» Гуфтанд: «Худой ва ра-

сули вай беҳтар донад». Гуфт: «Он, ки мусалмонон аз дасту забони вай саломат ёбанд». Гуфтанд: «Пас мӯъмин кӣ бувад?» Гуфт: «Он, ки мусалмононро бар вай эминӣ бувад дар тан ва моли хеш». Гуфтанд: «Пас муҳоҷир кӣ бувад?» Гуфт: «Он, ки аз кори бад бурранда бувад». Ва гуфт: «Ҳалол нест ҳеч касро, ки ба як назар ишорат кунад, ки мусалмоне аз он биранҷад ва ҳалол нест, ки чизе кунад, ки мусалмоне битарсад».

Муҷоҳид гӯяд разийаллоҳу анҳу: «Худои таъоло хориш ва гар (нохушӣ ва захми пӯсти бадан) бар аҳли дӯзах мусаллат кунад, то хештан мехоранд, чунон ки устухон падид ояд, пас мунодо кунад, ки ин ранҷҳо чӣ гуна аст? Гӯянд: «Саъб аст!» Гӯяд: «Ин бад-он аст, ки мусалмононро меранҷонидед дар дунё». Ва расул гуфт алайҳиссалом: «Якеро дидам дар биҳишт мегашт – чунон ки мехост, ки дарахте аз роҳи мусалмонон бибурида буд, то касеро ранҷе нарасад».

**Ҳаққи сеюм**

Он ки бар ҳеч кас такаббур накунад, ки Худои таъоло мутакаббирро душман дорад. Ва расул гуфт алайҳиссалом ки: «Ваҳй омад ба ман, ки тавозӯъ кун, то ҳеч кас бар ҳеч кас фахр накунад». Ва аз ин буд, ки расул алайҳиссалом бо зани бева ва бо мискин мерафтӣ, то он гоҳ ки ҳоҷати эшон раво кардӣ. Ва набояд ки ба ҳеч кас ба чашми ҳақорат нигарад, ки бошад ки он кас валии Худой бувад ва вай надонад, ки Худои таъоло авлиёи хешро пӯшида кардааст, то кас роҳ ба эшон набарад.

**Ҳаққи чаҳорум**

Он ки сухани наммом бар ҳеч мусалмон нашунавад, ки сухан аз адл бояд шунид ва наммом фосиқ аст. Ва дар хабар аст, ки: «Ҳеч наммом дар биҳишт нашавад». Ва бибояд донист, ки ҳар ки касеро пеши ту бад гӯяд, туро низ пеши дигаре бад гӯяд – аз вай дур бояд буд ва вайро дурӯғзан бояд дошт.

**Ҳаққи панҷум**

Он ки забон аз ҳеч ошно бознагирад беш аз се рӯз, ки расул алайҳиссалом мегӯяд: «Ҳалол нест аз бародари мусалмон буридан беш аз се рӯз». Ва беҳтарини эшон он бувад, ки ба салом ибтидо кунад. Ва Икрима гӯяд: «Худои таъоло Юсуфро гуфт: «Дараҷаи ту ва номи ту аз он бузург гардонидем, ки аз бародарон афв кардӣ». Ва дар хабар аст, ки: «Он ки аз бародар афв кунад, вайро ҷуз иззу бузургӣ наяфзояд».

**Ҳаққи шашум**

Он ки бо ҳар ки бошад, некӯӣ кунад бад-он чи тавонад ва фарқ накунад миёни неку бад, ки дар хабар аст, ки: «Некӯӣ кун бо ҳар ки тавонӣ, агар он кас аҳли он набошад, ту аҳли онӣ». Ва дар хабар аст, ки: «Асли ақл пас аз имон, дӯстӣ намудан аст бо халқ ва некӯӣ кардан аст бо порсо ва нопорсо». Ва Абӯҳурайра разийаллоҳу анҳу гӯяд: «Ҳар ки дасти расул алайҳиссалом бигирифтӣ, то бо вай сухан гӯяд, ҳаргиз даст аз вай ҷудо накардӣ, то он вақт ки он кас даст бидоштӣ ва ҳар ки бо вай сухан гуфтӣ, ҷумла рӯй ба вай овардӣ ва сабр кардӣ, то тамом бигуфтӣ».

**Ҳаққи ҳафтум**

Он ки пиронро ҳурмат дорад ва бар кӯдакон раҳмат кунад. Расул гуфт алайҳиссалом: «Ҳар ки пиронро ҳурмат надорад ва бар кӯдак раҳмат накунад, аз мо нест». Ва гуфт: «Иҷлоли (бузургдошти, эҳтироми) мӯи сапед иҷлоли Худои таъолост». Ва гуфт: «Ҳеч ҷавоне пиреро ҳурмат надошт, ки на Худои таъоло ҷавонеро барангехт – дар вақти пирии вай – то ҳурмати вай нигоҳ дорад». Ва ин башорат аст ба умри дароз, ки ҳар ки тавфиқи тавқири машоих ёбад, далел он бувад, ки ба пирӣ хоҳад расид, то мукофоти он бибинад. Ва расул алайҳиссалом чун аз сафар боз омадӣ, кӯдаконро пеши ӯ бозбурдандӣ ва эшонро пеши хеш ба сутур нишондӣ; ва баъзеро аз паси хеш; ва эшон бо якдигар фахр кардандӣ, ки расул алайҳиссалом маро дар пеш нишонд ва варо бозпас; ва кӯдаки хурд пеши вай бурдандӣ, то ном ниҳад ва дуо кунад; ба канор гирифтӣ ва будӣ, ки он кӯдак бавл кардӣ; ва эшон бонг барзадандӣ ва қасди он кардандӣ, ки аз вай биситонанд; пайғамбар алайҳиссалом гуфтӣ: «Бигузоред, то бавл тамом кунад, бар вай бурида макунед». Ва он гоҳ дар пеши он кас нишастӣ, то ранҷа нашавад. Ва чун берун шудандӣ, онро бишустӣ.

**Ҳаққи ҳаштум**

Он ки бо ҳама мусалмонон рӯи хуш ва кушода дорад ва дар рӯи ҳамгинон хандон бошад. Расул гуфт алайҳиссалом: «Худои таъоло кушодарӯи осонгирро дӯст дорад». Ва гуфт: «Некӯкорие, ки мӯҷиби мағфират аст, осон аст: пешонии кушода ва забоне хуш».

Анас гӯяд разийаллоҳу анҳу: «Зане дар роҳи расул омад алайҳиссалом, гуфт: «Маро бо ту коре аст». Гуфт: «Дар ин кӯй ҳар куҷо ки хоҳӣ, бинишин, то бо ту бинишинам». Он гоҳ дар кӯй барои вай бинишаст, то сухани хеш ҷумла бигуфт».

**Ҳаққи нӯҳум**

Он ки ҳеч мусалмонро ваъдаи хилоф надиҳад. Дар хабар аст, ки: «Се хислат аст, ки дар ҳар ки бувад, мунофиқ аст, агарчи намоз гузорад ва рӯза дорад: он ки дар ҳадис дурӯғ гӯяд; ва дар ваъда хилоф кунад; ва дар амонат хиёнат кунад».

**Ҳаққи даҳум**

Он ки ҳурмати ҳар кас ба дараҷаи ӯ дорад: ҳар ки азизтар бувад, вайро дар миёни мардумон азизтар дорад; ва бошад ки чун ҷома некӯ дорад ва асб ва таҷаммул дорад, бад-он бидонад, ки вай гиромитар аст. Оиша разийаллоҳу ъанҳо дар сафаре буд, суфра биниҳоданд; дарвеше гузашт, гуфт: «Қурсе ба вай диҳед». Саворе бигузашт, гуфт: «Вайро бихонед». Гуфтанд: «Дарвешеро бигузоштӣ ва тавонгареро бихондӣ?» Гуфт: «Худои таъоло ҳар касеро дараҷае додааст, моро низ ҳаққи он дараҷа нигоҳ бояд дошт; дарвеше ба қурсе шод шавад; ва зишт бувад бо тавонгар чунон кунанд, он бояд кард, ки вай низ шод шавад».

Ва дар хабар аст, ки: «Чун азизи қавме ба назди шумо ояд, вайро азиз доред». Ва кас буд, ки расул алайҳиссалом ридои худро ба вай дод, то бар вай нишинад. Ва пирзане, ки вайро шир дода буд, ба наздики вай омад, бар ридои хеш нишонд ва вайро гуфт: «Марҳабо, ё модар! Шафоат кун ва бихоҳҳар чи хоҳӣ, то бидиҳам». Пас ҳиссае, ки вайро аз ғанимат расида буд, ба вай дод ва он ба сад ҳазор дирам ба Усмон разийаллоҳу анҳу фурӯхт.

**Ҳаққи ёздаҳум**

Он ки ҳар ду мусалмоне, ки бо якдигар ба ваҳшат бошанд, ҷаҳд кунад, то миёни эшон сулҳ афканад. Расул гуфт алайҳиссалом: «Бигӯям шуморо, ки чист аз рӯза ва садақаву намоз фозилтар?» Гуфтанд: «Бигӯй». Гуфт: «Сулҳ афкандан дар миёни мусалмонон».

Анас гӯяд разийаллоҳу анҳу, ки: «Расул алайҳиссалом рӯзе нишаста буд, бихандид, Умар гуфт разийаллоҳу анҳу: «Ё расулуллоҳ, падару модари ман фидои ту бод, аз чӣ хандӣ?» Гуфт: «Марде аз уммати ман пеши Раббу-л-ъизза ба зону дарафтад. Яке гӯяд: «Ҳаққи ман аз вай биситон, бор Худоё, бар ман зулм кардааст, инсофи ман аз вай бидеҳ». Худои таъоло гӯяд: «Ҳаққи вай бидеҳ». Гӯяд: «Бор Худоё, ҳасаноти ман ҳама хасмон бурданд ва маро ҳеч намонд». Худои таъоло мутазаллимро гӯяд: «Чӣ кунад, ки ҳасана менадорад?» Гуяд: «Маъсиятҳои ман ба вай ҳавола

кун». Пас маъсияти вай бар вай ниҳанд ва ҳанӯз мазлимате бимонад». Он гоҳ расул алайҳиссалом бигиристу гуфт: «Ин аст азим рӯзе, ки ҳар касе ҳоҷатманди он бошад, ки боре аз вай баргиранд. Он гоҳ Худои таъоло мутазаллимро гӯяд: «Дарнигар, то чӣ бинӣ?» Гӯяд: «Ё Раб, шаҳре мебинам аз сим ва кӯшкҳо мебинам аз зари мурассаъ (ҷавоҳирнишон) ва марворид. Оё аз он кадом паямбар аст, ё кадом сиддиқро, ё кадом шаҳидрост?» Ҳақ таъоло гӯяд: «Ин онрост, ки бихарад ва баҳо бидиҳад». Гӯяд: «Ё Раб, баҳои он кӣ тавонад дод?» Гӯяд: «Ту». Гӯяд: «Бор Худоё, ба чӣ?» Гӯяд: «Бад-он ки аз ин бародар афв кунӣ». Гӯяд: «Бор Худоё, афв кардам». Гӯяд: «Хез, дасти вай бигир ва ҳар ду дар биҳишт шавед». Он гоҳ расул алайҳиссалом гуфт: «Аз Худои таъоло битарсед ва дар миёни халқ сулҳ афканед, ки Худои таъоло дар рӯзи қиёмат дар миёни мусалмонон сулҳ афканад».

**Ҳаққи дувоздаҳум**

Он ки ҳама айбҳо ва авратҳои мусалмононро пӯшида дорад, ки дар хабар аст, ки: «Ҳар ки дар ин ҷаҳон ситр (парда) бар мусалмонон нигоҳ дорад, Худои таъоло ситр дар қиёмат бар гуноҳони ӯ нигоҳ дорад».

Ва Сиддиқ мегӯяд разийаллоҳу анҳу: «Ҳар киро бигирам, агар дузд бувад ва агар майхора бувад, он хоҳам, ки Худои таъоло он фоҳиша (кори зишт) бар вай бипӯшад». Ва расул гуфт алайҳиссалом: «Ё касоне, ки ба забон имон доред ва ҳанӯз имон дар дили шумо нашудааст, мардумонро ғайбат макунед; ва аврати эшонро таҷассус макунед, ки ҳар ки аврати мусалмоне бардорад, то ошкоро кунад, Худои таъоло аврати вайро бардорад, то фазиҳат шавад, агарчи дар даруни хонаи хеш бошад!».

Ибни Масъуд гӯяд, ки: «Ёд дорам, ки аввал касе, ки ба дуздӣ гирифтанд, наздики расул алайҳиссалом оварданд, то дасти вай бибурад. Расул алайҳиссалом аз лавн бишуд (рангаш парид). Гуфтанд: «Ё расулуллоҳ, кароҳият омад туро аз ин кор?» Гуфт: «Чаро наёяд? Чаро ёри шайтон бошам дар хасмии бародарони хеш? Агар хоҳед, ки Худой шуморо афв кунад ва гуноҳи шумо биёмурзад ва бипӯшонад, шумо низ гуноҳи мардумон бипӯшонед, ки чун пеши султон равад, чора набошад аз ҳадд иқомат[1] кардан». Ва Умар разийаллоҳу анҳу ба асас (посбон, шабгард) мегаштӣ, овози суруд шунид, ба бом баршуд, чун фурӯ шуд, мардеро дид ва зане бо вай ва хамр дид, гуфт: «Ё душмани Худои таъоло! Пиндоштӣ, ки Худои таъоло чунин маъсияте бар ту бипӯшад?» Гуфт: «Ё

[1] Ҳадд муҷозоте аст, ки дар шаръ барои баъзе гуноҳон ва хилофҳо муайян шуда; ва иқомаи ҳадд анҷом додани ҳадд аст ба дасти касе, ки муҷоз бошад.

амирулмӯъминин, шитоб макун, ки агар ман як маъсият кардам, ту се маъсият кардӣ: «Худои таъоло мегӯяд: «Ва ло таҷассасу»[1] – ва ту таҷассус кардӣ; ва гуфтааст: «Ва-ъту-л-буйута мин абвобиҳо»[2] – ва ту аз бом даромадӣ; ва гуфт: «Ло тадхулу буйутан ғайра буйутикум ҳатто тас-таънису» – гуфтааст: «Бе дастурӣ ба хонаи кас дар машавед ва салом ку-нед» – ва ту бе дастурӣ даромадӣ ва салом накардӣ». Умар гуфт разийаллоҳу анҳу: «Акнун, агар афв кунам, тавба кунӣ?» Гуфт: «Кунам, агар афв кунӣ, ҳаргиз ба сари ин гуноҳ бознашавам». Ва пас вай афв кард ва вай тавба кард.

Ва расул гуфт алайҳиссалом: «Ҳар ки гӯш дорад ба сухани мардумон, ки бе вай чӣ гӯянд, рӯзи қиёмат сурби гудохта дар гӯши вай резанд».

**Ҳаққи сездаҳум**

Он ки аз роҳи тӯҳмат дур бошад, то дили мусалмононро аз гумони бад ва забони эшонро аз ғайбат сиёнат карда бошад, ки ҳар ки сабаби маъсияти дигаре бошад, дар он маъсият шарик бувад. Расул алайҳиссалом мегӯяд: «Чӣ гуна бувад касе, ки модару падари хешро дашном диҳад?». Гуфтанд: «Кӣ кунад, ё расул?» Гуфт: «Касе, ки модару падари дигареро дашном диҳад, то модару падари вайро дашном диҳанд, он дашном вай дода бошад». Ва Умар мегӯяд разийаллоҳу анҳу: «Ҳар ки ба ҷои тӯҳмат биистад, вайро нест, ки маломат кунад касеро, ки гумони бад барад бар вай». Ва расул алайҳиссалом дар охири рамазон бо Сафия сухан мегуфт дар масҷид, ду мард ба вай бигузаштанд, эшонро бихонду гуфт: «Ин зани ман аст – Сафия». Гуфтанд: «Ё расулуллоҳ, агар касе гумони бад барад, боре бар ту набарад». Гуфт: «Шайтон дар тани одамӣ равон аст чун хун». Ва Умар разийаллоҳу анҳу мардеро дид, ки дар роҳ сухан мегуфт бо зане, варо ба дарра бизад. Гуфт: «Ин зани ман аст». Гуфт: «Чаро сухан ҷои дигар нагӯӣ, ки касе набинад?»

**Ҳаққи чаҳордаҳум**

Он ки агар вайро ҷоҳе бошад, шафоат дареғ надорад дар ҳаққи ҳеч кас. Расул алайҳиссалом саҳобаро гуфт, ки: «Аз ман ҳоҷат хоҳед, ки дар дил дорам, ки бидиҳам ва таъхир мекунам, то касе аз шумо шафоат кунад, то вайро музд бувад. Шафоат кунед, то савоб бувадатон». Ва гуфт: «Садақаи фозилтар аз садақаи забон нест». Гуфтанд: «Чӣ гуна?» Гуфт: «Шафоате, ки бад-он хуне маъсум монад ё манфиате ба касе расад ё ранҷе аз касе

[1] Ҷосусӣ накунед.
[2] Ба хонаҳо аз дарҳояшон дароед.

боздорад».

**Ҳаққи понздаҳум**

Он ки чун бишунавад, ки касе дар мусалмоне забон дароз мекунад ва ба вай ва ё ба моли вай қасд мекунад – ва вай ғоиб аст – ноиби он ғоиб бошад дар ҷавоб ва он зулм аз вай боздорад, ки расул алайҳиссалом мегӯяд: «Ҳеч мусалмоне нест, ки нусрат кунад мусалмонеро ҷое, ки сухани вай гӯянд ба зиштӣ ва ҳурмати вай фурӯ ниҳанд, ки на Худои таъоло вайро нусрат кунад, он ҷо, ки ҳоҷатмандтар бувад ва ҳеч мусалмоне нест, ки нусрат фурӯ гузорад ва хусумате накунад, ки Худои таъоло вайро зоеъ нагузорад ҷое, ки дӯсттар дорад».

**Ҳаққи шонздаҳум**

Он ки чун ба сӯҳбати касе бад мубтало шавад, муҷомалат ва мудоро мекунад, то бираҳад; ва бо вай дуруштӣ накунад – мушофиҳа (рӯ ба рӯ, дар ҳузур). Ибни Аббос мегӯяд: разийаллоҳу анҳу дар маънии ин оят, ки: «Ва йадрауна би-л-ҳасанати-с-саййиата» ки: фаҳшро ба салом ва мудоро муқобала кунед. Ва Оиша разийаллоҳу ъанҳо мегӯяд: «Марде дастурӣ хост, то ба наздики расул алайҳиссалом дарояд, гуфт: «Дастурӣ диҳед, ки бад мардест дар миёни қавми хеш». Чун даромад, чандон муроот ва мардумӣ кард мар ӯро, ки пиндоштам, ки ӯро наздики вай манзалате бузург аст. Чун берун шуд, гуфтам: «Гуфтӣ: бад мард аст ва муроот кардӣ». Гуфт: «Ё Оиша, бадтарини мардумон назди Худои таъоло дар қиёмат касе аст, ки аз бими шарр вайро муроот кунанд». Ва дар хабар аст, ки: «Ҳар чи бад-он ирзи (обрӯ) хеш аз забони бадгӯён нигоҳ дорӣ, он садақа бошад». Ва Абӯддардо гӯяд разийаллоҳу анҳу, ки: «Бисёр кас аст, ки мо дар рӯи вай механдем ва дили мо ӯро лаънат мекунад!».

**Ҳаққи ҳафдаҳум**

Он ки нишасту хост ва дӯстӣ бо дарвешон дорад ва аз муҷоласати тавонгарон ҳазар кунад. Расул гуфт алайҳиссалом: «Бо мурдагон манишинед». Гуфтанд: «Он киёнанд?» Гуфт: «Тавонгарон». Ва Сулаймон алайҳиссалом дар мамлакати хеш ҳар куҷо мискине дидӣ, бо вай бинишастӣ ва гуфтӣ: «Мискине бо мискине бинишаст». Ва Исо алайҳиссалом ҳеч ном дӯсттар аз он надоштӣ, ки гуфтандӣ: «Ё мискин». То расули мо алайҳиссалом гуфт: «Бор Худоё, то зинда дорӣ маро, мискин дор, чун бимиронӣ, мискин мирон ва чун ҳашр кунӣ, бо мискинон кун». Ва Мӯсо гуфт алайҳиссалом: «Бор Худоё, Туро куҷо талаб кунам?»

Гуфт: «Назди шикастадилон».

**Ҳаққи ҳаждаҳум**

Он ки ҷаҳд кунад, то шодӣ ба дили мусалмоне расонад ва ҳоҷате аз они вай қазо кунад. Расул мегӯяд алайҳиссалом: «Ҳар ки ҳоҷати мусалмоне раво кунад, ҳамчунон бошад, ки ҳама умр Худои таъолоро хидмат кардааст». Ва гуфт: «Ҳар ки чашми мӯъмине равшан кунад, Худои таъоло дар қиёмат чашми вай равшан кунад». Ва гуфт: «Ҳар ки дар ҳоҷати мусалмоне биравад, як соат аз рӯз ё аз шаб; агар ҳоҷат барояд ё набарояд; варо беҳтар аз он ки ду моҳ дар масҷид мӯътакиф нишинад». Ва гуфт: «Ҳар ки андӯҳгинеро фараҳ диҳад, ё мазлумеро бираҳонад, Худои таъоло вайро ҳафтоду се мағфират каромат кунад». Ва гуфт: «Бародари хешро нусрат кун, агар золим бувад ё мазлум». Гуфтанд: «Чун золим бувад, чӣ гуна нусрат кунем?» Гуфт: «Боздоштани вай аз зулм нусрати вай бувад». Гуфт: «Худои таъоло ҳеч тоат дӯсттар аз он надорад, ки шодӣ ба дили мусалмон расонӣ». Ва гуфт: «Ду хислат аст, ки ҳеч шарр варои он нест: ширк овардан ва халқро ранҷонидан; ва ду хислат аст, ки ҳеч ибодат варои он нест: имон овардан ва роҳати халқҷустан». Ва гуфт: «Ҳар киро ғами мусалмоне нест, аз мо нест».

Ва Фузайлро дидаанд, ки мегирист, гуфтанд: «Чаро мегирйӣ?» Гуфт: «Аз андӯҳи он мусалмони бечора, ки бар ман зулм кардааст, ки дар қиёмат суол кунандаш, расво шавад ва ҳеч узру ҳуҷҷат надорад». Маъруфи Кархӣ мегӯяд: «Ҳар ки ҳар рӯз се бор бигӯяд: «Аллоҳумма аслиҳ уммата Муҳаммадин; Аллоҳумма-рҳам уммата Муҳаммадин; Аллоҳумма фарриҷ ъан уммати Муҳаммадин», номи вай аз ҷумлаи абдол нависанд».

**Ҳаққи нуздаҳум**

Он ки ба ҳар ки расад, ба салом ибтидо кунад, пеш аз сухан ва дасти вай бигирад. Расул гуфт алайҳиссалом: «Ҳар ки сухан гӯяд пеш аз салом, ҷавоб мадиҳед, то нахуст салом кунад». Ва яке ба наздики расул омад алайҳиссалом ва салом накард, гуфт: «Берун рав ва боз дарой ва салом кун». Ва Анас мегӯяд: «Чун ҳашт сол хидмат кардам расулро алайҳиссалом, гуфт: «Ё Анас, таҳорат тамом кун, то умрат дароз шавад ва ба ҳар ки расӣ салом кун, то ҳасаноти ту бисёр шавад ва чун дар хонаи худ шавӣ, бар аҳли хона салом кун, то хайр дар хонаи ту бисёр шавад».

Ва яке ба наздики расул омад алайҳиссалом, гуфт: «Саломун алайкум, ё расулуллоҳ». Гуфт: «Вайро даҳҳасана набиштанд»; дигаре даромад, гуфт: «Саломун алайкум ва раҳматуллоҳ». Гуфт: «Бист ҳасана набиш-

танд; дигаре даромад гуфт: «Саломун алайкум ва раҳматуллоҳи ва баракотуҳу». Гуфт: «Сӣҳасана набиштанд». Ва расул гуфт алайҳиссалом: «Чун дар ҷое шавед, салом кунед ва чун берун оед, ҳам салом кунед, ки пешин авлотар аз бозпасин нест!». Ва чун ду мӯъмин дасти якдигар бигиранд, ҳафтод раҳмат миёни ин қисмат кунанд; шасту нӯҳ онро бувад, ки хандонтар ва кушодарӯйтар бувад. Ва чун ду мусалмон ба ҳам расанд, ки салом кунанд бар якдигар, сад раҳмат миёни эшон қисмат кунанд, навад онро, ки ибтидо кунад; ва даҳ онро, ки ҷавоб диҳад. Ва бузургони динро бӯса бар даст додан суннат аст, Бӯубайдаи Ҷарроҳ бӯса бар дасти Умари Хаттоб дод. Анас гӯяд, ки пурсидам аз расул алайҳиссалом ки: «Чун ба якдигар расем, пуштро хам диҳем?» Гуфт: «Не». Гуфтам: «Бӯса диҳем?» Гуфт: «Не». Гуфтам: «Даст гирем?» Гуфт: «Оре». Аммо бӯса бар рӯй додан дар вақти расидан аз сафар ва муониқа кардан суннат аст. Анас мегӯяд разийаллоҳу анҳу, ки ҳеч касро аз вай дӯсттар надоштем ва вайро бар пой нахостем, чи донистем, ки онро кореҳ бошад. Пас агар касе бар сабили икром кунад ҷое, ки одат шуда бошад, боке набувад, аммо бар пой истодан дар пеши касе – ин наҳйӣ аст. Ва расул гуфт алайҳиссалом: «Ҳар ки дӯст дорад, ки мардумон дар пеши вай бар пой истанд ва вай нишаста, гӯ: ҷои хеш дар дӯзах бигир».

**Ҳаққи бистум**

Он ки касеро атса ояд, гӯяд: «Ал-ҳамду *лиллоҳ*». Ибни Масъуд гӯяд разийаллоҳу анҳу: «Расул алайҳиссалом моро биёмӯхт, ки касеро чун атса ояд, бояд гӯяд, ки «Ал-ҳамду *лиллоҳи* Рабби-*л*-ъоламин», чун ин бигуфт, касе, ки бишунавад, бигӯяд: «Йарҳамакаллоҳу»[1], чун гуфтанд, вай гӯяд: «Йағфируллоҳу *лӣ* ва *лакум*»[2]. Ва чун касе «ал-ҳамд» нагӯяд, мустаҳиққи «йарҳамакаллоҳу...» набошад».

Ва расул алайҳиссалом – чун атса омадӣ, овоз фурӯ доштӣ ва даст бар рӯй бозниҳодӣ. Ва агар касеро дар миёни қазои ҳоҷат атса ояд, ба *дил* «ал-ҳамд» бибояд гуфт. Ва Иброҳими Нахаъӣ гуфтааст: «Агар ба забон низ бигӯяд, бок нест». Каъби Аҳбор мегӯяд, ки: «Мӯсо гуфт, ки: «Ё Раб! Наздикӣ, то сухан ба роз гӯям, ё дурӣ, то ба овоз гӯям?» Гуфт: «Ҳар ки Маро ёд кунад, Ман ҳамнишини вайам». Гуфт: «Бор Худоё, моро ҳолҳост, чун ҷанобат ва қазои ҳоҷат, ки Туро дар он ҳолат аз ёдкарди хеш иҷлол кунем». Гуфт: «Ба ҳар ҳол, ки бошад, Маро ёд мекун ва бок мадор».

---

[1] Худо бар ту бибахшад.

[2] Худо ман ва туро биёмурзад.

**Ҳаққи бисту якум**

Он ки ба беморпурсон (иёдат) шавад касеро, ки ошно бувад, агарчи дӯст набувад. Расул гуфт алайҳиссалом: «Ҳар ки иёдати беморе кунад, дар миёни биҳишт нишаст; ва чун бозгардад, ҳафтод ҳазор фаришта бар вай муваккал кунанд, то бар вай салавот медиҳанд то шаб». Ва суннат аст, ки даст дар дасти бемор ниҳад ё бар пешонӣ ва бипурсад, ки чӣ гунаӣ? Ва бигӯяд: «Бисмиллоҳир-Раҳмонир-Раҳим; уъизука биллоҳи-л-аҳади-с-самади-л-лазӣ лам йалид ва лам йулад ва лам йакун лаҳу куфуван аҳад, мин шарри мо йаҷид»[1]. Усмон мегӯяд разийаллоҳу анҳу: «Бемор будам, расул алайҳиссалом даромад ва сад бор ин бигуфт». Ва суннати бемор он аст, ки бигӯяд? «Аъузу би ъиззатиллоҳи ва қудратиҳи мин шарри мо аҷиду»[2]. Ва чун касе гӯяд, ки чӣ гуна? Гила накунад.

Ва дар хабар аст, ки чун бандае бемор шавад, Худои таъоло ду фаришта бар вай муваккал кунад, то чун касе ба иёдат шавад, шукр кунад ё шикоят гӯяд – агар шукр кунад ва гӯяд: «Хайр аст ва ал-ҳамду лиллоҳ», Худои таъоло гӯяд: «Бар Ман аст бандаи Маро, ки агар бибарам, ба раҳмати Хеш барам ва бар биҳишт бирасонам; ва агар офият диҳам, гуноҳони вайро бад-он беморӣ каффорат кунам ва гӯште ва хуне беҳтар аз он, ки дошт, боздиҳам».

Ва Алӣ мегӯяд разийаллоҳу анҳу, ки: «Ҳар киро дарди шикам кунад, аз зани хеш чизе бихоҳад аз кобини вай ва бад-он ангубин бихарад ва бо оби борон биёмезад ва бихӯрад, шифо ёбад, ки Худои таъоло боронро «муборак» хондааст ва ангубинро «шифо» ва кобини занонро, ки бибахшанд, «ҳанӣ ва марӣ» яъне: нӯшу гуворанда; то ин се ба ҳам ояд, ночор шифо ёбад».

Ва дар ҷумла адаби бемор он аст, ки гила накунад; ва ҷазаъ (бетоқатӣ) накунад; ва умед бад-он дорад, ки беморӣ каффорати гуноҳи вай бошад; ва чун дору хӯрад, таваккул бар Офаридгор дорад, на бар дору. Ва адаби иёдаткунанда он аст, ки бисёр нанишинад; ва бисёр напурсад; ва дуо кунад ба офият; ва аз хештан фаро намояд, ки ранҷур аст ба сабаби бемории вай; ва чашм аз хонаҳо ва дарҳо, ки дар сарой бошад, нигоҳ дорад; ва чун ба дари сарой расад, дастурӣ хоҳад; ва дар муқобалаи дар наистад, балки як сӯ биистад; ва дар ба рифқ занад; ва нагӯяд: «Ё ғулом»; ва чун гӯянд: «кист?» Нагӯяд, ки: «манам». Лекин ба ҷои «эй ғулом» бигӯяд:

---

[1] Туро аз шарри он чи ҳаст, дар паноҳи Худованди ягонаи бениёзе, ки на мезояд ва на зоида мешавад ва на касе бо Ӯ ҳампоя аст, қарор медиҳам.

[2] Аз шарри он чи ҳаст, ба бузургӣ ва тавоноии Худо паноҳ мебарам.

субҳоналлоҳи; «ал-ҳамду *лиллоҳи*». Ва ҳар ки дари вай бизанад, ҳамчунин бояд кард.

**Ҳаққи бисту дуввум**

Он ки аз паси ҷанозаи вай биравад. Ва расул мегӯяд алайҳиссалом ки: «Ҳар ки аз паси ҷаноза равад, вайро қироте музд аст; ва агар биистад, то дафн кунанд: ду қирот; ва ҳар қироте чанд кӯҳи Уҳуд».

Ва адаби ташйиъ он аст, ки хомӯш бошад; ва нахандад; ва бар ибрат машғул бошад; ва аз марги хеш андеша кунад. Аъмаш гӯяд: «Аз паси ҷаноза рафтаме ва надонистаме, ки киро таъзият кунам, ки ҳама аз якдигар андӯҳгинтар будандӣ». Ва қавме бар мурда андӯҳ мебурданд, яке аз бузургон гуфт: «Андӯҳи хеш баред, ки вай се ҳавл аз пас андохт: рӯи Малакулмавт дид; ва талхии марг чашид; ва аз бими хотимат берун гузашт».

Ва расул алайҳиссалом гуфт: «Се чиз аз паси ҷаноза фаро шавад: аҳлу мол ва кирдор; аҳлу мол бозгардад ва кирдор бо ӯ бимонаду бас».

**Ҳаққи бисту саввум**

Он ки ба зиёрати гӯрҳо равад, то дуо кунад эшонро ва бад-он ибрат гирад ва бидонад, ки эшон аз пеш бирафтанд ва вай ба зудӣ биравад ва ҷои вай ҳамчун ҷои эшон бошад. Ва Суфёни Саврӣ мегӯяд, ки: «Ҳар ки аз гӯри бисёр ёд кунад, гӯри хешро равзае ёбад аз равзаҳои биҳишт; ва ҳар ки фаромӯш кунад, ғоре ёбад аз ғорҳои дӯзах». Ва Рабеъи Хайсам, ки турбати ӯ ба Тӯс аст – аз бузургони тобеин аст, вай гӯре канда буд дар хона, ҳар гаҳ ки аз дили хеш фатрате (сустӣ) ёфтӣ, дар гӯр хуфтӣ ва соате будӣ ва он гаҳ гуфтӣ: «Ё Раб, маро ба дунё фирист, то тақсирҳоро тадорук кунам». Ва он гоҳ бархостӣ ва гуфтӣ: «Ҳон, эй Рабеъ! Бозат фиристоданд, ҷаҳд кун пеш аз он ки як бор бувад, ки бозат нафиристанд». Умар гӯяд разийаллоҳу анҳу, ки: «Расул алайҳиссалом ба гӯристон шуд ва бар сари гӯре бинишаст ва бисёр бигирист ва ман ба вай наздиктар будам, гуфтам: «Чаро гиристӣ, ё расулуллоҳ!» Гуфт: «Ин гӯри модари ман аст, аз Худои таъоло дастурӣ хостам, то зиёрат кунам ва варо омурзиш хоҳам, дар зиёрат дастурӣ дод ва дар дуо надод; шафқати фарзандӣ дар дили ман биҷунбид, бар вай бигиристам».

## [Ҳуқуқи ҳамсоягон]

Ин аст тафсили ҷумлаи ҳуқуқи мусалмонон, ки нигоҳ бояд дошт, ба

муҷарради мусалмонӣ. Аммо ҳуқуқи ҳамсоягон дар вай зиёдатҳо аст. Ва расул алайҳиссалом гуфт, ки: «Ҳамсоя аст, ки вайро як ҳақ аст – ва он ҳамсояи кофир аст; ва ҳамсоя ҳаст, ки вайро ду ҳақ аст ва он ҳамсояи мусалмон аст; ва ҳамсоя ҳаст, ки вайро се ҳақ аст – ва он ҳамсояи мусалмон ва хешованд аст». Ва гуфт: «Ҷабраил алайҳиссалом маро ҳамеша ба ҳаққи ҳамсоя васият мекард, то пиндоштам, ки вайро мерос хоҳад афтод аз ман». Ва гуфт: «Ҳар ки ба Худой ва қиёмат имон дорад, гӯ: ҳамсояи хешро гиромӣ дор». Ва гуфт: «Мӯъмин набувад касе, ки ҳамсояи вай аз ранҷи вай эмин набувад». Ва гуфт: «Ҳар ки санге дар саги ҳамсоя андохт, вайро биранҷонд».

Ва расулро гуфтанд алайҳиссалом: «Фалон зан рӯза дорад ва шаб намоз кунад, лекин ҳамсоя биранҷонад». Гуфт: [«Ҷои вай дӯзах аст»]. Ва гуфт: [«То чиҳил сарой ҳамсоя бувад». Зӯҳрӣ гуфтааст: «Чиҳил аз рост ва чиҳил аз чап ва чиҳил аз пеш ва чиҳил аз пас»].

Ва бидон, ки ҳаққи ҳамсоя на он бувад, ки вайро наранҷониву бас, балки бо вай некӯӣ кунӣ, ки дар хабар аст, ки [дар қиёмат ҳамсояи дарвеш дар тавонгар овезад ва гӯяд: «Бор Худоё, варо бипурс, то чаро бо ман некӯӣ накард ва дари сарой аз ман бибаст?»]. Ва якеро аз бузургон ранҷ буд аз муши бисёр, гуфтанд, ки: «Чаро гурба надорӣ?» Гуфт: «Тарсам, ки муш овози гурба бишунавад, ба хонаи ҳамсоя шавад, он гоҳ чизе, ки худро написандам вайро бannouncementsписандам!» Ва расул гуфт алайҳиссалом: [«Донӣ, ки ҳаққи ҳамсоя чист? Он ки аз ту ёрӣ хоҳад, ёрӣ диҳӣ; агар вом хоҳад, вом диҳӣ; агар дарвеш бошад, мадад кунӣ; ва агар бемор шавад, иёдат кунӣ; ва агар бимирад, аз паси ҷанозаи вай биравӣ; ва агар шодӣ расадаш, таҳният кунӣ; ва агар андӯҳе расад, таъзият кунӣ; ва девори хеш баландӣ барнадорӣ, то роҳи бод аз вай баста нагардонӣ; ва чун мевае хӯрӣ, вайро бифиристӣ; агар натавонӣ, пинҳон хӯрӣ; ва написандӣ, ки фарзанди ту дар даст гирад ва берун шавад, то фарзанди вайро хашм наёяд; ва вайро ба дуди табхи хеш наранҷонӣ, магар ки вайро аз табхи хеш бифиристӣ». Ва гуфт: «Донӣ, ки ҳаққи ҳамсоя чист? Бад-он Худое, ки ҷони ман дар яди қудрати Ӯст, ки ба ҳаққи ҳамсоя нарасад, илло касе, ки Худои таъоло бар вай раҳмат карда бошад»].

Ва бидон, ки аз ҷумлаи ҳуқуқи вай он аст, ки: аз бом ба хонаи ӯ нанигарӣ; ва агар чӯбе бар девори ту ниҳад, манъ накунӣ ва роҳи новадони ӯ баста надорӣ; ва агар хок пеши дари сарои ту афканад, ҷанг накунӣ; ва ҳар чи аз авроти вай хабар ёбӣ, пӯшида кунӣ; ва ҳадиси вайро гӯш надорӣ; ва чашм аз маҳрами вай нигоҳ дорӣ; ва дар канизаки вай бисёр нанигарӣ; ин ҳама берун аз ҳуқуқе, ки дар ҳаққи мусалмонон гуф-

тем, нигоҳ дорӣ.

Абӯзари Ғифорӣ разийаллоҳу анҳу мегӯяд, ки: «Маро дӯсти ман расул алайҳиссалом васият кардааст, ки: чун табхе кунӣ, оби бисёр даркун ва ҳамсояро аз он бифирист». Ва яке аз Абдуллоҳи Муборак пурсид, ки: «Ҳамсояи ман аз ғуломи ман гила кунад, агар ӯро бе ҷиҳате бизанам, базаҳкор шавам ва агар назанам, ҳамсоя ранҷур шавад, чӣ кунам?» Гуфт: «Бибош, то ғулом бехирадӣ бикунад, ки муставҷиби адаб бошад, он адабро таъхир кун, то ҳамсоя гила кунад, он гоҳ вайро адаб кун, то ҳуқуқи ҳар ду нигоҳ дошта бошӣ».

## Ҳуқуқи хешовандон

Бидон, ки расул гуфт алайҳиссалом, ки: «Худои таъоло мегӯяд: «Ман Раҳмонам ва хешии ман раҳим аст, номи вай аз номи худ шикофтам[1], ҳар ки хешӣ пайваста дорад, бо вай пайвандам ва ҳар ки бурида дорад, аз вай бибурам». Ва гуфт: «Ҳар ки хоҳад, ки умри вай дароз шавад ва рӯзии вай фарох шавад, гӯ: хешовандонро некӯ дор; ҳеч тоатро беш аз он савоб нест, ки силати раҳимро, то бошад ки аҳли байте бошад, ки ба фисқу фуҷур машғул бошад, чун силаи раҳим кунанд, моли эшон ва фарзандони эшон аз баракати он меафзоянд». Ва гуфт: «Ҳеч садақа фозилтар аз он набувад, ки ба хешованде диҳӣ, ки бо ту ба хусумат бувад».

Ва бидон, ки пайвастани раҳим он бувад, ки чун эшон аз ту қатъ кунанд, ту бипайвандӣ; ва ҳар ки туро маҳрум дорад, ту ӯро ато диҳӣ; ва ҳар ки бар ту зулм кунад, ту аз вай даргузарӣ.

## Ҳуқуқи модару падар

Бидон, ки ҳаққи эшон азимтар аст, ки наздикии эшон бештар аст. Расул гуфт алайҳиссалом ки: «Ҳеч кас ҳаққи падар нагузорад, то он гоҳ ки вайро бандае ёбад: бихарад ва озод кунад[2]». Ва гуфт: «Некӯӣ кардан бо падару модар фозилтар аз намозу рӯза ва ҳаҷ ва умраву ғазо» ва гуфт: «Бӯи биҳишт аз понсадсола роҳ биёяд ва оқ[3] ва қотеъи раҳим наёбад». Ва Худои таъоло ваҳй фиристод ба Мӯсо алайҳисслом, ки: «Ҳар ки фармони модару падар барад ва фармони Ман набарад, вайро фармонбардор

---

[1] Мақсуд ин аст, ки калимаи «раҳим», ки ба маънии хеш аст аз калимаи «Раҳмон», ки номи Худованд аст, муштақ ва шикофта шуда.

[2] Яъне фарзанд бояд худро дар муқобили падару модар чун бандае донад қобили хариду фурӯш.

[3] Касе, ки аз падару модар фармонбардорӣ накунад ва аз ӯ хушнуд набошанд.

нависам ва ҳар ки фармони Ман барад ва фармони эшон набарад, вайро нофармонбардор нависам». Ва гуфт расули мо алайҳиссалом: «Чӣ зиён дорад, агар касе садақае бидиҳад ба музди модару падар, то эшонро музд бувад ва аз музди вай ҳеч кам нашавад?».

Яке наздики расул омад алайҳиссалом, гуфт: «Маро падару модар мурдаанд, чӣҳақ мондааст эшонро бар ман, то бигузорам?» Гуфт: «Бар эшон намоз кунӣ; ва омурзиш хоҳӣ; ва аҳду васияти эшон ба ҷой орӣ; ва дӯстони эшонро гиромӣ дорӣ; ва хешовандони эшонро некӯ дорӣ». Ва гуфт: «Ҳаққи модар дучанди ҳаққи падар аст».

## Ҳуқуқи фарзандон

Яке аз расул алайҳиссалом пурсид, ки: «Некӯӣ бо кӣ кунам?» Гуфт: «Бо модару падар». Гуфт: «Мурдаанд». Гуфт: «Бо фарзанд, ки ҳамчунон ки падарро ҳақ аст, фарзандро ҳақ аст: ва яке аз ҳуқуқи фарзанд он аст, ки варо ба бадхӯии хеш дар уқуқ[1] надорӣ». Расул гуфт алайҳиссалом: «Худои таъоло раҳмат кунод бар падаре, ки писари хешро ба нофармонӣ наёрад». Анас мегӯяд разийаллоҳу анҳу: «Расул гуфт алайҳиссалом: «Писареро, ки ҳафтрӯза шуд, ӯро ақиқа кунед ва ному кунияти некӯ ниҳед ва чун шашсола шуд, адаб кунед ва чун ҳафтсола шуд, ба намоз фармоед ва чун нӯҳсола шуд, ҷомаи хоб ҷудо кунед, чун сездаҳсола шуд, ба сабаби намоз бизанед, чун шонздаҳсола шуд, падар вайро зан диҳад ва дасти вай гираду гӯяд: «Адабат кардам ва омӯхтам ва зан додам. Ба Худои таъоло дар паноҳам аз фитнаи ту дар дунё ва аз азоби ту дар охират».

Ва аз ҳуқуқи фарзандон он аст, ки миёни эшон дар атову бӯса додан ва дар ҳама некӯӣ баробар доранд. Ва кӯдаки хурдро навохтану бӯса додан суннати расул аст алайҳиссалом, Ҳасанро бӯса медод, Ақраъ ибни Ҳобис гуфт: «Маро даҳ фарзанд аст, ҳеч кадомро бӯса надодаам». Расул гуфт алайҳиссалом: «Ҳар ки бар фарзанд раҳмат накунад, бар вай раҳмат накунанд». Ва расул алайҳиссалом бар минбар буд, Ҳасан бар вай дарафтод, дарҳол аз минбар фурӯ давид ва вайро баргирифт ва ин оят бархонд, ки: «Иннамо амволукум ва авлодукум фитнатун»[2]. Ва як бор расул алайҳиссалом намоз мекард, чун ба суҷуд шуд, Ҳасан пой ба гардани вай даровард, расул алайҳиссалом чандон таваққуф кард, ки саҳоба пиндоштанд, ки магар ваҳй омадааст, ки суҷудро дароз мебояд кард; чун са-

[1] Яъне он қадар бадхӯ набош, ки фарзанд ночор оқ шавад.
[2] Ҳароина дороӣ ва фарзандони шумо фитна ҳастанд.

лом дод, бозпурсиданд, ки ваҳй омадааст дар суҷуд? Гуфт: «Не! Ҳасан маро шутури хеш сохта буд, хостам, ки бар вай бурида накунам».

Ва дар ҷумла ҳаққи модару падар муаккадтар аст, ки таъзими эшон бар фарзанд воҷиб аст, Худои таъоло онро бо ибодати Худ ёд кардааст, гуфт: «Ва қазо Раббука алло таъбуду илло иййоҳу ва би-л-волидайни эҳсонан»[1]. Ва аз азимии ҳаққи эшон ду чиз воҷиб шудааст: яке он ки бештари уламо бар онанд, ки агар таоме бошад аз шубҳат, валекин ҳароми маҳз набошад, ки падару модар фармоянд ба хӯрдани он, тоат бояд дошт ва бибояд хӯрд, ки хушнудии эшон муҳимтар аст аз шубҳат ҳазар кардан; дигар он ки ба ҳеч сафар нашояд шудан бе дастурии эшон, магар он ки фарзи айн шуда бошад, чун илми намозу рӯза – чун он ҷо касе наёбад – ва дуруст он аст, ки ба ҳаҷҷи ислом нашояд шудан бе дастурии эшон, ки таъхири он мубоҳ аст, агарчи фариза аст.

Ва яке аз расул алайҳиссалом дастурӣ хост, то ба ғазв равад, гуфт: «Волида дорӣ?» Гуфт: «Дорам». Гуфт: «Наздики вай бинишин, ки биҳишти ту дар зери қадами вай аст». Ва яке аз Яман биёмад ва дастурӣ хост дар ғазв, гуфт: «Модару падар дорӣ ба Яман?» Гуфт: «Дорам». Гуфт: «Бозрав ва нахуст дастурӣ хоҳ, агар надиҳанд, фармони эшон кун, ки пас аз тавҳид ҳеч қурбате набарӣ ба назди Худои таъоло беҳтар аз он». Ва бидон, ки ҳаққи бародари меҳин (бузургтар) ба ҳаққи падар наздик аст; ва дар хабар аст: «Ҳаққи бародари меҳин бар кеҳин чун ҳаққи падар аст бар фарзанд».

## Ҳуқуқи бандагон

Расул гуфт алайҳиссалом: «Аз Худои таъоло битарсед дар ҳаққи бандагон ва зердастони хеш: аз он таом диҳед эшонро, ки худ хӯред; ва аз он пӯшонед, ки худ пӯшед; ва коре мафармоед, ки тоқат надоранд; агар шоиста бошанд, нигоҳ доред; ва агар на, бифурӯшед; ва халқи Худойро дар азоб мадоред, ки Худои таъоло эшонро банда ва зердасти шумо гардонидааст ва агар бихостӣ, шуморо зердасти эшон гардонидӣ». Ва яке пурсид, ки: «Ё расулуллоҳ, рӯзе чанд бор афв кунем аз бандагони хеш?» Гуфт: «Ҳафтод бор».

Ва Ахнаф ибни Қайсро гуфтанд: «Бурдборӣ аз кӣ омӯхтӣ?» Гуфт: «Аз Қайс ибни Осим, ки канизак ба обзане оҳанин баррабирён аз вай овехта меовард; аз дасти вай бияфтод, бар фарзанди вай омад ва ҳалок шуд. Канизак аз бими он беҳуш шуд, гуфт: «Сокит бош, ки туро ҷурме нест,

[1] Ва Парвардигори ту чунин хостааст, ки ҷуз Ӯро напарастед ва ба падару модар некӯӣ кунед.

туро озод кардам аз барои Худои таъоло». Ва яке аз бузургон, чун ғуломи вай нофармонбардорӣ кардӣ, гуфтӣ, ки: «Одати хоҷаи хеш гирифтаӣ, чунон ки хоҷаи ту дар Мавлои хеш осӣ мешавад, ту низ ҳамчунон мекунӣ?!»

Ва Абӯмасъуд ал-Ансорӣғуломе дошт, ӯро мезад, овозе шунид, ки касе мегуфт: «Ё Абомасъуд! Даст бидор аз вай». Бознигарист, расулро дид алайҳиссалом, гуфт: «Бидон, ки Худои таъоло бар ту қодиртар аз он аст, ки ту бар вай».

Пас ҳаққи мамлук (бандаи зархарид) он аст, ки ӯро аз нону нонхӯришу ҷома бебарг (бенасиб, бебаҳра) надорад; ва ба чашми кибр бар вай нанигарад; ва донад, ки ӯҳамчун вай одамӣ аст; ва чун хатое кунад, аз хатои хеш барандешад, ки дар ҳаққи Худои таъоло мекунад; ва чун хашмаш барояд, аз қудрати Ҳақ таъоло барандешад бар вай. Расул гуфт алайҳиссалом, ки: «Ҳар ки зердаст вайро таоме сохт ва ранҷу дуди он кашид ва аз вай боздошт, гӯ: вайро бо хештан бинишон, то бихӯрад, агар накунад, луқмае бигирад ва дар равған гардонад ва ба дасти хеш дар даҳони вай ниҳад ва бигӯяд: бихӯр».

## АСЛИ ШАШУМ

### Дар одоби зовия гирифтан ва аз халқ узлат кардан

Бидон, ки уламоро ихтилоф аст, ки узлат[1] ва зовия гирифтан фозилтар ё мухолатат?

Мазҳаби Суфёни Саврӣ ва Иброҳими Адҳам ва Довуди Тоӣ ва Фузайли Иёз ва Сулаймони Хавос ва Юсуфи Асбот ва Ҳузайфаи Маръашӣ ва Бушри Ҳофӣ ва бисёре аз муттақиён ва бузургон раҳимаҳумуллоҳу он аст, ки узлат ва зовия гирифтан фозилтар аз мухолатат. Ва мазҳаби ҷамоати бузург аз уламо зоҳир он аст, ки мухолатат авлотар. Ва Умар гӯяд разийаллоҳу анҳу: «Насиби хеш аз узлат нигоҳ доред». Ва Ибни Сирин мегӯяд: «Узлат ибодат аст».

Ва яке Довуди Тоиро гуфт: «Аз дунё рӯза гир ва макушой то вақти марг; ва аз мардумон бигурез, чунон ки аз шер гурезанд». Ва Ҳасани Басрӣ мегӯяд, ки: «Дар Таврот аст, ки одамӣ, ки қаноат кард, бениёз шуд ва агар аз халқ узлат гирифт, саломат ёфт; ва агар шаҳватро зери пой овард, озод шуд; ва агар ҳасадро монд, муруввати вай зоҳир шуд; ва чун рӯзе чанд сабр кард, бархурдории ҷовид ёфт».

---

[1] Аз мардум буридан, канора гирифтан

Ва Ваҳб ибни ал-Вард мегӯяд: «Ҳикмат даҳ аст. Нӯҳ дар хомӯшӣ аст ва даҳум дар узлат». Ва Рабеъ ибни Хайсам ва Иброҳими Нахаъӣ чунин гуфтаанд, ки: «Илм биёмӯз ва гӯшае гир аз мардумон». Ва Молик ибни Асад ба зиёрати бародарон ва иёдати беморон ва ташйиеъи ҷаноза бирафтӣ, боз як-якро даст бидошт ва зовия гирифт». Ва Фузайл гуфт: «Миннате азим пазируфтам аз касе, ки бар ман бигузарад ва саломи баланд накунад ва чун бемор шавам ба иёдат наёяд». Ва Саъд ибни Абиваққос ва Саид ибни Зайд аз бузургони саҳоба буданд, ба наздики Мадина будандӣ – ҷое, ки онро Ақиқ гӯянд ва ба ҷумъа наёмадандӣ; ва ба ҳеч кори дигар, то дар он ҷо бимурданд.

Ва яке аз амирон Ҳотами Асамро гуфт: «Ҳоҷате ҳаст?» Гуфт: «Ҳаст». Гуфт: «Чӣ?» Гуфт: «Он ки маро набинӣ ва ман туро набинам». Ва яке мар Саҳли Тустариро гуфт, ки: «Мехоҳам, ки миёни мо сӯҳбат бошад». Гуфт: «Чун яке аз мо бимирад, дигар сӯҳбат бо кӣ хоҳад дошт, акнун ҳам бо вай бояд дошт».

Ва бидон, ки хилоф дар ин ҳамчунон аст, ки хилоф дар он ки никоҳ кардан фозилтар ё нокардан. Ва ҳақиқат он аст, ки ин ба аҳвол бигардад: кас бувад, ки вайро узлат фозилтар; ва кас бувад, ки вайро мухолатат фозилтар. Ва пайдо нашавад, то офот ва фавоиди узлат гуфта наёяд.

## Фавоиди узлат

Бидон, ки дар узлат шаш фоида аст:

### Фоидаи аввал

Фароғати зикру фикрат, ки бузургтарин ибодат фикрат аст дар аҷоиби сунъи Ҳақ таъоло ва дар малакути осмону замин ва шинохтани асрори Эзади таъоло дар дунё ва охират, балки бузургтарин он аст, ки ҳамагии хеш ба зикри Ҳақ таъоло диҳад, то аз ҳар чи ҷуз Вай аст, бехабар шавад ва аз худ низ бехабар шавад ва ҷуз бо Ҳақ таъоло намонад. Ва ин ҷуз ба хилвату узлат рост наёяд, ки ҳар чи ҷуз Ҳақ таъоло аст, шоғил аст аз Ҳақ таъоло, хосса касеро, ки он қувват надорад, ки дар миёни халқ бо Ҳақ бувад ва бе халқ бувад, чун анбиё алайҳимуссалом. Ва аз ин буд, ки расул алайҳиссалом дар ибтидои кори хеш узлат гирифт дар кӯҳ ва ба кӯҳи Ҳиро[1] шуд ва аз халқ бурид, то он гоҳ ки нури нубувват қувват гирифт ва бад-он дараҷа расид, ки ба тан бо халқ буд ва ба дил бо Ҳақ ва гуфт: «Агар касеро ба дӯстӣ гирифтаме, Абӯбакрро гирифтаме, валекин

[1] Кӯҳе аст наздики Макка.

дӯстии Ҳақҷои ҳеч дӯстии дигар нагузоштааст». Ва мардумон пиндоштанд, ки вайро бо ҳар касе дӯстӣ аст. Ва на аҷаб, агар авлиё низ бад-ин дараҷа расанд, ки Саҳли Тустарӣ мегӯяд, ки: «Сӣ сол аст, ки ман бо Ҳақ таъоло сухан мегӯям». Ва мардумон мепиндоранд, ки бо халқ мегӯям». Ва ин муҳол нест, ки кас бошад, ки вайро ишқи махлуқе чунон бигирад, ки дар миёни мардумон бошад ва сухани кас нашунавад ва мардумонро набинад, аз дӯстӣ ва машғулӣ. Валекин ҳар касеро бад-ин ғарра набояд шудан, ки бештар он бошад, ки дар миёни халқ аз сари кор бияфтад. Яке мар руҳбонеро[1] гуфт, ки: «Наҳмор[2] сабурӣ ба танҳоӣ!» Гуфт: «Ман танҳо наам, ҳамнишини Ҳаққам, чун хоҳам, ки бо Вай роз гӯям, намоз кунам ва чун хоҳам, ки бо ман роз гӯяд, Қуръон хонам». Ва якеро пурсиданд, ки: «Ин қавм аз хилват чӣ фоида гирифтаанд?» Гуфт: «Унс ба Ҳақ таъоло».

Ва Ҳасани Басриро гуфтанд: «Ин ҷо мардест ҳамеша танҳо дар паси сутуне нишаста бошад». Гуфт: «Чун ҳозир бувад, маро хабар диҳед». Вайро хабар карданд, наздики вай шуд, гуфт: «Ҳамеша танҳо менишинӣ, чаро бо халқ мухолатат накунӣ?» Гуфт: «Маро коре афтодааст, ки он маро аз халқ машғул кардааст». Гуфт: «Чаро ба наздики Ҳасан нашавӣ ва сухани вай нашунавӣ?» Гуфт: «Ин кор маро аз Ҳасан ва мардумон машғул карда». Гуфт: «Он чӣ кор аст?» Гуфт: «Ҳеч вақт нест, ки на аз Худои таъоло бар ман неъмате аст ва на аз ман гуноҳе аст, он неъматро шукре мекунам ва он гуноҳро истиғфор мекунам; на ба Ҳасан мепардозам ва на ба мардумон». Гуфт: «Ҷой нигоҳ дор, ки ту аз Ҳасан фақеҳтарӣ!»

Ва Ҳарам ибни Ҳайён ба наздики Увайси Қаранӣ шуд, Увайс гуфт: «Ба чӣ омадаӣ?» Гуфт: «Омадам, то бо ту биёсоям». Гуфт: «Ҳаргиз надонистам, ки касе бошад, ки Худои таъолоро бидонад ва ба дигаре биёсояд».

Фузайл гуфт: «Чун торикӣ дарояд, шодӣ бар дили ман дарояд, гӯям: То рӯз дар хилват нишинам бо Худои таъоло; чун рӯшноии рӯз падидор ояд, гӯям: Акнун мардумон маро аз вай машғул кунанд». Молики Динор гӯяд, ки: «Ҳар ки ҳадис кардан бо Худои таъоло, ба муноҷот дӯсттар надорад аз ҳадис кардан бо махлуқот, илми вай андак аст ва дилаш нобиност ва умраш зоеъ аст». Ва яке аз ҳукамо мегӯяд: «Ҳар киро тақозои он бувад, ки касеро бинад ва бо вай бинишинад, он нуқсони вай аст, ки дили вай аз он чи мебояд холӣ аст, аз берун мадад мехоҳад». Ва гуфтаанд: «Ҳар киро унс ба мардумон аст, вай аз ҷумлаи муфлисон аст».

Пас, аз ин ҷумла бидонӣ, ки ҳар ки вайро қудрати он аст, ки ба давоми

---

[1] Касоне, ки (касе, ки) барои ибодати Худованд аз мардум канора гирифтаанд.

[2] Бузург ва аҷиб. Ин калима дар муқобили «мо»-и таачҷуби забони арабӣ оварда шуда.

зикр унс ҳосил кунад ба Ҳақ таъоло; ё ба давоми фикр илму маърифат ҳосил кунад ба ҷалолу ҷамоли Вай, ин аз ҳар ибодате, ки ба халқ тааллуқ дорад, беҳтар асту бузургтар аст, ки ғояти ҳама саодатҳо он аст, ки касе бад-он ҷаҳон шавад ва унсу муҳаббати Ҳақ таъоло бар вай ғолиб бошад. Ва унс ба зикр тамом шавад; ва муҳаббат самараи маърифат аст; ва маърифат самараи фикрат. Ва ин ҳама ба хилват рост ояд.

**Фоидаи дуввум**

Он ки ба сабаби узлат аз бисёрии маъсият бираҳад. Ва чаҳор маъсият аст дар мухолатат, ки аз он ҳар касе наҷаҳад:

**Маъсияти аввал** – ғайбат кардан ё шунидан; ва ин ҳалоки дин аст.

**Маъсияти дуввум** – амри маъруф ва наҳйи мункар; агар хомӯш бувад, фосиқу осӣ шавад; ва агар инкор кунад, дар бисёрии хусумат ва ваҳшат афтад.

**Маъсияти сеюм** – риёву нифоқ, ки дар мухолатат он лозим ояд, ки агар бо халқ мудоро накунад, вайро биранҷонанд ва агар мудоро кунад, зуд ба риё афтад, ки ҷудо кардани мудоро ва риёву мудоҳинат сахт душвор аст. Ва агар бо дӯсту душман сухан гӯяд, агар бо яке мувофиқат кунад, дурӯӣ бошад ва агар накунад, аз душмании эшон халос наёбад. Камтарин он бошад, ки ҳар киро бинад, мегӯяд, ки: «Ҳамеша орзумандам». Ва ғолиб он бувад, ки дурӯғ гӯяд ва агар мисли он нагӯяд, муставҳиш шаванд; ва аз ту низ нифоқу дурӯғ бошад. Ва камтарин он бошад, ки аз ҳар касе мепурсад, ки: «Чӣ гунаӣ ва қавмат чӣ гунаанд?» Ва ботин аз андӯҳи эшон, то «чӣ гунаанд», фориғ бошад. Ва ин нифоқи маҳз бошад.

Ибни Масъуд гӯяд разийаллоҳу анҳу: «Кас бувад, ки берун шавад, бо касе коре дорад, чандон санову мардумӣ бигӯяд, ки он касро дин дар сари он кунад; ва ба хона ояд, ҳоҷат раво ношуда ва Худойро таъоло ба хашм оварда». Ва Сарии Сақатӣ гӯяд: «Агар бародаре ба наздики ман ояд, даст ба маҳосин фуруд орам, то рост шавад, битарсам, ки номи ман дар ҷаридаи мунофиқон сабт кунанд». Ва Фузайл танҳо нишаста буд, яке ба наздики вай омаду гуфт: «Ба чӣ омадаӣ?» Гуфт: «Барои осоиш ва муонасат ба дидори ту». Гуфт: «Ба Худой, ки ин ба ваҳшат наздиктар аст; наомадаӣ, илло барои он, то ту маро мардумӣ кунӣ – ба дурӯғ; ва ман туро мардумӣ кунам – ба дурӯғ; ва ту дурӯғе бар ман бипаймоӣ ва ман яке баҳри ту, то ту аз ин ҷо бозгардӣ ё ман аз ин ҷо бархезам». Ва ҳар ки аз чунин суханҳо ҳазар тавонад кард, мухолатат кунад, зиён надорад.

Салаф чун якдигарро бидидандӣ, аз ҳоли дунё напурсидандӣ, аз дин

пурсиданд̣ӣ. Ҳотами Асам Ҳомиди Лаффофро гуфт: «Чӣ гунаӣ?» Гуфт: «Ба саломат ва офият». Гуфт: «Саломат пас аз он бувад, ки бар сирот бигузарӣ ва офият он вақт бувад, ки дар биҳишт шавӣ». Ва чун Исоро гуфтанд: «Чӣ гунаӣ?» Гуфт: «Он чи суди ман дар он аст, дар дасти ман нест ва он чи зиёни ман дар он аст, бар дафъи он қодир нестам ва ман гаравкори хешам ва кор ба дасти дигарест; пас ҳеч дарвеше нест дарвештар аз ман!» Ва чун Рабеъи Хайсамро гуфтандӣ: «Чӣ гунаӣ?» Гуфт: «Заифу гуноҳкор; рӯзии худро мехӯрам ва аҷали худро чашм медорам». Ва Абӯдардоро гуфтандӣ: «Чӣ гунаӣ?» Гуфтӣ: «Хайр аст, агар аз дӯзах эмин шавам!» Ва Увайси Қараниро гуфтанд: «Чӣ гунаӣ?» Гуфт: «Чӣ гуна бошад касе, ки бомдод бархезад ва надонад, ки шабонгоҳ хоҳад зист ё на ва шабонгоҳ надонад бомдодро хоҳад зист ё не». Ва Молики Динорро гуфтанд: «Чӣ гунаӣ?» Гуфт: «Чӣ гуна бошад касе, ки умраш мекоҳад ва гуноҳаш меафзояд». Ва ҳакимеро гуфтанд: «Чӣ гунаӣ?» Гуфт: «Чунон ки рӯзии Худои таъоло мехӯрам ва фармони душмани Вай – иблис мебарам». Ва Муҳаммад ибни Восеъро гуфтанд: «Чӣ гунаӣ?» Гуфт: «Чӣ гуна бошад касе, ки ҳар рӯз ба охират наздиктар мешавад ва бар гуноҳ далертар мебошад». Ва Ҳомиди Лаффофро гуфтанд: «Чӣ гунаӣ?» Гуфт: «Чӣ гуна бувад ҳоли касе, ки ба сафари дароз мешавад ва зод надорад ва ба гӯре торик мешавад ва мӯнис надорад ва бар подшоҳи одил мешавад ва ҳуҷҷат надорад». Ва Ҳассон ибни Синонро гуфтанд: «Чӣ гунаӣ?» Гуфт: «Дар орзуи онам, ки як рӯз ба офият бошам». Гуфтанд: «На ба офиятӣ?» Гуфт: «Офият рӯзе бошад, ки бар ман маъсият наравад». Ва якеро дар вақти марг пурсиданд, ки: «Чӣ гунаӣ?» Гуфт: «Чӣ гуна бошад касе, ки лобуд аст варо, ки бимирад; ва вайро барангезанд ва ҳисоб хоҳанд». Ва Ибни Сирин якеро гуфт: «Чӣ гунаӣ?» Гуфт: «Чӣ гуна бувад касе, ки понсад дирам вом дорад ва иёл дорад ва ҳеч чиз надорад». Ибни Сирин дар хона шуд ва ҳазор дирам биёвард ва ба вай доду гуфт: «Понсад дирам бо вом деҳ ва понсад дирам бар иёл нафақа кун; ва аҳд кардам, ки низ касеро нагӯям, ки чӣ гунаӣ?» Ва ин аз он кард, ки тарсид, ки агар темори вай надорад, дар пурсидан мунофиқ буда бошад[1].

Ва бузургон гуфтаанд, ки: «Касонеро дидем, ки ҳаргиз якдигарро салом накардандӣ; ва агар яке бар дигаре ҳукм кардӣ, ба ҳар чи доштӣ манъ накардӣ. Ва акнун қавмеанд, ки якдигарро зиёрат мекунанд ва то мурғи хона мепурсанд; ва агар бо як дирам бо якдигар густохӣ кунанд, ҷуз манъ набинанд; ва ин набошад, илло нифоқ. Пас, чун халқ бад-ин

[1] Яъне барои ин ки пурсид, агар ӯро аз ранҷ халос накунам, пурсиши вай аз рӯи нифоқ ва риёву дурӯӣ буда бошад.

сифат шудаанд, ҳар ки бо эшон мухолатат кунад, агар мувофиқат кунад, дар ин нифоқу дурӯғ шарик бувад; ва агар мухолифат кунад, вайро душман гиранд ва гаронҷон донанд ва ҳама ба ғайбати вай машғул шаванд; ва дини вай дар сари эшон шавад ва дини эшон дар сари вай.

**Маъсияти чаҳорум —** ки ба сабаби мухолатат лозим ояд, он аст, ки бо ҳар ки бинишинӣ, сифати вай бар ту сироят кунад, чунон ки туро хабар набувад ва табъи ту аз вай бидуздад, чунон ки ту надонӣ. Ва он бошад ки тухми бисёри маъсият бошад, чун нишаст бо аҳл ғафлат бувад, ки ҳар ки аҳли дунёро бинад ва ҳирси эшон дар дунё, мисли он дар вай падид ояд; ва ҳар ки аҳли фисқро бинад – агарчи онро мункир бошад – он фисқ чун бисёр бинад, дар чашми вай сабуктар шавад. Ва ҳар маъсияте, ки бисёр бинад, инкори он аз дил биюфтад. Ва аз ин аст, ки агар олимеро бо ҷуббаи дебо бинанд, ҳама дилҳо инкор кунанд; ва бошад ки ин олим ҳама рӯз ғайбат кунад; ва аз он инкор накунанд. Ва ғайбат аз абрешим пӯшидан батар аст, балки аз зино кардан саъбтар аст, валекин хӯ шудааст аз бисёре, ки равад; балки шунидани аҳволи аҳли ғафлат зиён дорад, чунон ки шунидани аҳволи саҳоба ва бузургон суд дорад ва ба вақти зикри эшон раҳмат борад аз осмон, чунон ки дар хабар аст: «Ъинда зикри-с-солиҳина таназзулу-р-раҳмату». Ва сабаби раҳмат он аст, ки рағбати дин биҷунбад ва рағбати дунё камтар шавад, чун касе аҳволи эшон бишунавад. Ва ҳамчунин ба вақти зикри аҳли ғафлат лаънат борад, ки сабаби лаънат ғафлат ва рағбати дунёст ва зикри эшон сабаби ин бувад. Пас дидори эшон азимтар бувад. Ва барои ин гуфт расул алайҳиссалом, ки: «Масали ҳамнишини бад чун оҳангар аст, ки агар ҷома насӯзад, дуд дар ту гирад; ва масали ҳамнишини нек чун аттор аст, ки агар мушк бар ту надиҳад, бӯй дар ту даргирад». Пас бидон, ки танҳоӣ беҳ аз ҳамнишини бад ва ҳамнишини нек беҳтар аз танҳоӣ, чунон ки дар хабар аст. Пас ҳар ки муҷоласати вай рағбати дунё аз ту бибарад ва туро ба Худои таъоло даъват кунад, мухолатат бо вай ғанимате бузург бувад, мулозим бо вай бош. Ва ҳар ки ҳоли вай ба хилофи ин бувад, аз вай дур бош, хосса олиме, ки бар дунё ҳарис бувад ва кирдори вай бо гуфтор рост набувад, ки он заҳри қотил бошад ва ҳурмати мусалмонӣ аз дил бибарад пок, чи бо худ гӯяд: «Агар мусалмонӣ асле доштӣ, вай бад-он авлотар будӣ, ки агар касе лавзина дар пеш дорад ва бо ҳирсе тамом мехӯрад ва фарёд мекунад, ки: «Эй мусалмонон, дур бошед, ки ин ҳама заҳр аст!» Ҳеч кас вайро бовар надорад; ва далерии вай дар хӯрдан ҳуҷҷате гардад бад-он ки дар вай заҳр нест. Ва бисёр кас аст, ки дар ҳаром хӯрдан ва маъсият кардан далер набошад; чун бишунавад, ки

олиме он мекунад, далер шавад. Ва бад-ин сабаб аст, ки заллати олим ҳаром аст ҳикоят кардан ба ду сабаб – яке он ки ғайбат бувад; дуввум он ки мардумонро далер кунад, ки он ҳуҷҷат гиранд; ва бад-он иқтидо кунанд; ва шайтон ба нусрати он бархезад ва гӯяд: «Охир ту аз фалон қурротар ва парҳезгортар нахоҳӣбуд?» Ва шарти оммӣ он аст, ки чун аз олим тақсир бинад, ду чиз бияндешад – яке он ки бидонад, ки агар олим тақсир мекунад, бошад ки илми вай каффорати он бошад, ки илм шафеъе бузург аст; ва оммиро илм нест, чун амал накунад, бар чӣ эътимод кунад? Ва дигар он ки бидонад, ки донистани олим, ки ҳаром хӯрдан нашояд, ҳамчун донистани омӣ аст ки хамру зино нашояд; ва ҳар касе дар ин қадар, ки хамру зино нашояд, олим аст; ва хамр хӯрдани оммӣҳуҷҷат нагардад, то бад-он касе далер гардад; ҳаром хӯрдани олим ҳамчунон бошад. Ва бештар далерии ҳаром касоне кунанд, ки эшон ба ном олим бошанд ва аз ҳақиқати илм ҳеч хабар надоранд ва ғофил бошанд ва ё онро, ки мекунанд узре ва таъвиле донанд, ки авом фаҳм накунанд – бояд ки оммӣ бад-ин чашм нанигарад, то ҳалок нашавад.

Ва мақсуд он аст, ки рӯзгор чунон аст, ки азсӯҳбати бештари халқҳазар бояд кард. Ва мисли Мӯсо ва Хизр алайҳимоссалом, ки Хизр киштиро сӯрох кард ва Мӯсо инкор кард, дар Қуръон барои ин овардаанд. Пас узлат ва зовия гирифтан авлотар бештари халқро.

**Фоидаи саввум**

Он ки ҳеч шаҳр, илло мо шоаллоҳ, аз фитна ва хусумату таассуб холӣ набувад ва ҳар ки узлат гирифт, раст ва чун мухолатат кунад, дар хатар афтад. Абдуллоҳ ибни Амри Ос гӯяд разийаллоҳу анҳу, ки: «Расул гуфт алайҳиссалом: «Чун мардумонро бибинӣ, ки чунин ба ҳам дароянд» – ва ангуштон дар ҳам афканд[1]. - «Даруни хона мулозим гиру забон нигоҳ дор; ва он чи донӣ, мекун; ва он чи надонӣ, меандоз; ва ба кори хеш хосса машғул шав; ва даст аз кори омма бидор». Ва Абдуллоҳи Масъуд ривоят мекунад, ки: «Расул алайҳиссалом гуфт, ки: «Рӯзгоре ояд бар мардумон, ки марди дин саломат наёбад, магар ки мегурезад аз ҷое ба ҷое ва аз кӯҳе ба кӯҳе ва аз сӯрохе ба сӯрохе, чун рӯбоҳе, ки хештан аз халқ медуздад». Гуфтанд: «Ё расулуллоҳ, ин кай бошад?» Гуфт: «Чун маишат бе маъсият ба даст натавон овард, он гоҳ азаб будан ҳалол шавад». Гуфтанд: «Ё расулуллоҳ, чӣ гуна бувад ва моро ба никоҳ фармудаӣ?» Гуфт: «Он гоҳҳалоки мард бар дасти падару модари вай аст, агар мурда бошанд,

[1] Яъне ҳазрати расул (с) дар миёни ин гуфтор ангуштони хеш дар ҳам афканд ва омезиши мардумонро ба он ҳамонанд кард.

бар дасти зану фарзанд бувад, агар набошад, бар дасти қаробат бувад. Гуфтанд: «Чаро, ё расулуллоҳ?» Гуфт: «Вайро ба тангдастӣ ва дарвешӣ маломат кунанд ва чизе, ки тоқати он надорад, аз вай дархоҳанд, то вай дар ҳалокати хеш афтад». Ва ин ҳадис, агарчи дар узубат аст, узлат низ аз ин маълум шавад. Ва ин замон, ки ваъда додааст расул алайҳиссалом пеш аз ин ба муддате дароз даромадааст. Суфёни Саврӣ раҳматуллоҳи алайҳи дар рӯзгори хеш мегуфт «Валлоҳи, *лақад ҳаллати-л-ъузубати*» – «Ба Худой, ки азаб будан акнун ҳалол гашт».

**Фоидаи чаҳорум**

Он, ки аз шарри мардумон ҳалос ёбад ва осуда бошад, ки то дар миёни халқ бошад, аз ранҷи ғайбат ва гумони бади эшон холӣ набошад ва аз тамаъҳои муҳол халос нашавад ва аз он холӣ набошад, ки аз вай чизе бинанд, ки ақли эшон бад-он нарасад ва забон дароз кунанд; ва агар хоҳад, ки ба ҳаққи ҳама мардумон аз таҳният ва таъзият ва меҳмонӣқиём кунад, ҳама рӯзгор дар он шавад ва ба кори худ напардозад ва агар тахсис кунад баъзеро, дигарон муставҳиш шаванд ва вайро биранҷонанд; ва чун гӯшае гирифт аз ҳама бираҳад ва ҳама хушнуд бошанд. Ва яке буд, ки ҳамеша аз гӯристон ва дафтаре холӣ набудӣ ва танҳо нишастӣ, вайро гуфтанд: «Чаро чунин кунӣ?» Гуфт: «Ҳеч ҷой басаломаттар аз танҳоӣ надидам; ва ҳеч воиз чун гӯр надидам; ва ҳеч мӯнис беҳ аз дафтар надидам».

Ва Собити Банонӣ аз ҷумлаи авлиё буд, ба Ҳасани Басрӣ навишт, ки шунидам, ки ба ҳаҷ меравӣ, мехоҳам, ки гоҳ-гоҳ дар сӯҳбати ту бошам. Ҳасан гуфт: «Бигузор, то дар ситри Худои таъоло зиндагонӣ мекунем, ки бувад ки чун ба ҳам бошем, аз якдигар чизе бибинем ва якдигарро душман гирем». Ва ин низ яке аз фавоиди узлат аст, то пардаи мурувват барҷой бимонад ва ботинҳо бараҳна нагардад, ки бошад ки чизҳое, ки надида бошад, падидор ояд.

**Фоидаи панҷум**

Он ки тамаъи мардумон аз вай гусаста шавад ва тамаъи вай аз мардумон. Ва аз ин ҳар ду тамаъ бисёрӣ ба ранҷу мусибат тавлид шавад, ки ҳар ки аҳли дунёро бинад, ҳирс дар вай падид ояд. Ва тамаъ табаъи ҳирс аст ва хорӣ табаъи тамаъ ва аз ин сабаб гуфт Худои таъоло: «*Ва ло тамуданна ъайнайка ило мо маттаъно биҳи азвоҷан минҳум*» ... *ал-ойату*. Гуфт: «Манигаред ба он дунёи оростаи эшон, ки он фитнаи эшон аст». Ва расул гуфт алайҳиссалом: «Ҳар ки фавқи шумост дар дунё, ба вай манигаред, ки

неъмати Худои таъоло дар чашми шумо ҳақир шавад ва ҳар ки неъмати тавонгарон бинад, агар дар талаби он афтад, худ ба даст наёяд ва охират ба зиён ояд; ва агар талаб накунад, дар муҷоҳидат ва сабр афтад; ва он низ душвор аст».

**Фоидаи шашум**

Он, ки аз дидори гаронон[1] ва аҳмақон ва касоне, ки дидори эшон ба табъ макрӯҳ бошад, бираҳад. Аъмашро гуфтанд: «Чаро чашмат чунин ба халал шуд?» Гуфт: «Аз ин ки дар гаронон нигаристам». Ҷолинус мегӯяд: «Чунон ки танро таб аст ҷонро низ таб аст ва таби ҷон дидори гаронон аст». Ва Шофеӣ мегӯяд раҳимаҳуллоҳ: «Бо ҳеч гароне нанишастам, ки на он ҷониб, ки бо сӯи вай буд, гаронтар ёфтам».

Ва ин фоида, агарчи дунёӣ аст, лекин дин низ ба вай пайваста аст, ки чун касе бувад, ки дидори вай бо ваҳшат бувад, ба забон ё ба дил ғайбат кардан гирад; ва чун танҳо бувад, аз ин ҳама саломат монад.

## Офоти узлат

Бидон, ки аз мақосиди динӣ ва дунёӣ баъзе аст, ки ҷуз аз дигарон ҳосил намеояд ва ҷуз ба мухолатат рост нашавад; ва дар узлат фавти он аст ва фавоти (мурдан, аз даст рафтан) он офати узлат аст; ва он шаш аст.

**Офати аввал**

Бозмондан аз илм хондан ва таълим кардан. Бидон, ки ҳар ки илме, ки бар вай фариза аст, наёмӯхта бошад, ӯро узлат ҳаром аст. Ва агар фариза омӯхт ва фаҳм натавонад кард ва хоҳад, ки узлат гирад барои ибодат, раво бошад. Ва агар тавонад, ки улуми шаръ тамом биёмӯзад, вайро узлат гирифтан хусроне азим бошад, чи ҳар ки пеш аз илм ҳосил кардан узлат гирад, бештари авқот ба хобу бекорӣ ва андешаи пароканда зоеъ кунад; ва агар ҳама рӯз ба ибодат машғул бувад, чун илм маҳкам накарда бошад, аз ғурур ва макр холӣ набошад дар ибодат; ва аз андешаи хатову муҳол холӣ набошад дар эътиқод ва хавотире, ки вайро дарояд дар ҳаққи Худои таъоло, бошад ки куфр бошад ё бидъат; ва вай надонад!

Ва дар ҷумла узлат уламоро шояд, на авомро, ки омӣ чун бемор бувад; вайро нашояд ки аз табиб бигурезад ва худ табибии хеш кунад, ки зуд ҳалок шавад.

Аммо таълим кардан – дараҷаи он бузург аст. Исо мегӯяд

[1] Касоне, ки омезиш бо эшон сангин ва сахту ҷонфарсост.

алайҳиссалом, ки: «Ҳар ки илм донад ва бад-он кор кунад ва дигаронро биёмӯзад, вайро дар малакути осмон азим хонанд». Ва таълим ба узлат рост наёяд. Пас таълим аз узлат авлотар; ва ин ба шарти он бувад, ки нияти вай нияти мутааллими дин бувад, на талаби ҷоҳу мол; ва бояд ки илме таълим кунад, ки дар дин нофеъ бувад. Ва он ки муҳимтар бувад, пеш дорад, масалан, чун ба таҳорат ибтидо кард, бигӯяд, ки таҳорати ҷома ва пӯст мухтасар аст ва мақсуд аз вай таҳорати дигар аст – варои он ва он таҳорати чашму гӯш ва забону даст ва ҷумлаи андомҳост аз маосӣ. Ва тафсили он бигӯяд ва бифармояд, то бад-он кор кунад ва агар кор накунад ва илме дигар талаб кунад, мақсуди вай ҷоҳ аст. Ва чун аз таҳорат фориғ, шуд бигӯяд, ки мақсуд аз ин таҳорат таҳорате дигар аст – варои он; ва он таҳорати дил аст аз дӯстии дунё ва аз (касоне, ки омезиш бо эшон сангин ва сахту ҷонфарсост) ҳар чи ҷуз Ҳақ аст таъоло. Ва ҳақиқати «ло илоҳа иллаллоҳу» ин аст, ки вайро ҳеч маъбуд нест, магар Худои таъоло; ва ҳар ки дар банди ҳавои хеш аст, «Фа қади-ттахаза илоҳаҳу ҳавоҳу» – ҳавои хешро ба худоӣ кардааст; ва аз ҳақиқати калимаи «ло илоҳа иллаллоҳу» маҳрум аст; ва ваҷҳи гусастан аз ҳаво нашиносад, то ҳар чи мо дар рукни мунҷиёт ва мӯҳликот овардаем, барнахонад. Ва ин фарзи айни ҳама халқ аст. Чун шогирд пеш аз он ки аз ин илм фориғ шуд, илми ҳайзу талоқ ва хироҷу фатовии хусумот талаб кунад, ё мазҳаби хилоф ё илми калому ҷадал ва мунозира талаб кунад бо мӯътазила ва кироминён, бидон, ки ҷоҳу мол талаб мекунад, на дин; аз вай дур бояд буд, ки шарри вай азим бувад. Ва чун бо шайтон, ки вайро ба ҳалоки вай даъват мекунад, мунозира накунад; ва бо нафси хеш, ки душмани вай аст, хусумат накунад; ва хоҳад, ки мунозира ва хасмӣ бо Абӯҳанифа ва Шофеӣ ва мӯътазила кунад, далели он аст, ки вайро шайтон ба дасти хеш гирифтааст ва бар вай механдад. Ва сифоте, ки дар даруни вай аст, чун: ҳасаду кибру риё ва дӯстии дунё ва шараҳи ҷоҳу мол; ҳама палидиҳост, ки сабаби ҳалоки вай аст. Чун дили худро аз он пок накунад; ва бад-он машғул шавад, ки дар фитовии никоҳу талоқ ва саламу иҷорат кадом дурусттар аст; ва агар касе дар он хато кардааст, беш аз он нест, ки музди вай аз ду ба яке ояд, ки расул алайҳиссалом гуфтааст, ки: «Ҳар ки иҷтиҳод кард ва савоб кард, музди вай ду аст; ва агар хато кард – яке!» Пас, агар мазҳаби Шофеӣ гирад ё они Абӯҳанифа разийаллоҳу анҳумо сарфа пеш аз ин нест; ва чун ин сифот аз хеш маҳв накунад, сарфаи ин ҳалоки дини вай аст. Ва рӯзгор чунон шудааст, ки дар шаҳре дузург ду тан беш наёбад, ки рағбат кунад дар таълим бар ин ваҷҳ, пас мударрисро низ узлат гирифтан авлотар аст, ки ҳар ки илм ка-

серо омӯзад, ки вайро қасди дунё бувад, ҳамчунон бувад, ки шамшер ба касе фурӯшад, ки вайро қасди роҳ задан бувад. Агар гӯяд, ки: «Бошад ки рӯзе қасди дин кунад», ҳамчунон бувад, ки гӯяд: «Шояд ин қотеъи тариқ рӯзе тавба кунад ва ба ғазо шавад». Ва агар гӯяд: «Шамшер вайро ба тавба нахонад ва илм вайро ба Худой хонад», ин ҳам ғалат аст, ки илми фатовии хусумот ва муомилот ва илми калому наҳву луғат ҳеч касро ба Худой нахонад, ки андар ин таҳрис ва тарғиб дар дин набошад, балки ҳар яке тухми ҳасад ва мубоҳоту кибр ва таассуб дар дили вай мекорад ва мепарварад. Ава *лайса-л-хабару ка-л-муъоянати*[1]? Нигоҳ кун, то касоне, ки ба чунин илм машғул буданд, чӣ гуна буданд, чӣ гуна мурданд?

Он илм ки ба охират даъват кунад ва аз дунё бозхонад, илми ҳадис ва илми тафсир аст. Ва ин улум бошад ки дар мунҷиёт ва мӯҳликот овардаем, лоҷарам ин илмро мандуб (хуб, писандида, шариф) бояд дошт, ки дар ҳама кас асар кунад, илло ба нодир дар касе, ки бағоят сахтдил бошад. Пас агар бад-ин шарт, ки гуфта омад, илм талаб кунад, аз вай узлат гирифтан аз кабоири азим бошад.

Пас агар касе илми ҳадису тафсир ва он чи муҳим бошад, бархонад ва ҳам талаби ҷоҳ бар худ ғолиб бинад, бояд ки аз таълим бигурезад, чи агар дар таълими вай дигаронро хайри бисёр бувад, лекин ҳалокати вай бувад; ва вай фидои дигарон бошад. Ва аз он он ҷумла буд, ки расул алайҳиссалом гуфт, ки: «Худои таъоло ин динро нусрат кунад ба касоне, ки эшонро аз он ҳеч насиб набувад». Ва масали вай чун шамъ бувад, ки сарой ба вай равшан бувад ва вай дар сӯхтану костан бувад. Ва бад-ин сабаб буд, ки Бушри Ҳофӣ раҳимаҳуллоҳу ҳафт қиматра (китобдон) аз кутуби ҳадис, ки самоъ дошт (аз устод шунида буд), дар зери хок дафн кард ва ҳадис ривоят накард ва гуфт: «Аз он ривоят намекунам, ки шаҳвати ривоят мебинам аз хештан; агар шаҳвати хомӯшӣ ёфтаме, ривоят кардаме». Ва чунин гуфтаанд бузургон ки: «Ҳаддасано»[2] бобе аст аз дунё; ва ҳар ки гӯяд: «Ҳаддасано», мегӯяд: «Маро дар пешгоҳ нишонед».

Ва амирулмӯъминин Алӣ разийаллоҳу анҳу ба яке бигузашт, бар курсӣ маҷлис мекард; гуфт: «Ин мегӯяд: «Иърифунӣ» – «Маро бишиносед!». Яке аз Умар дастурӣ хост, то бомдод, пас аз намози субҳ, мардумонро панд диҳад, дастурӣ надод. Гуфт: «Аз панд додан наҳй мекунӣ?» Гуфт: «Оре, тарсам, ки чунон боди такаббур дар хештан афканӣ, ки ба Сурайё (як даста аз ситорагон) расӣ». Ва Робиаи Адвия Суфёни Савриро

---

[1] Хабар гирифтан чун дидан набошад.

[2] Дар байни фуқаҳо маъруф аст, ки чун ҳадисе аз устоде ривоят кунанд, гӯянд: «ҳаддасано»: «чунин гуфт ба мо ва ҳадис кард».

гуфтӣ: «Нек мардӣ, агар на он астӣ, ки дунё дӯст дорӣ». Гуфт: «Он чист?» Гуфт: Ривояти ҳадис дӯст дорӣ». Ва Абӯсулаймони Хитобӣ мегӯяд: «Ҳар ки хоҳад, ки бо шумо сӯҳбат кунад ва илм омӯзад дар ин рӯзгор, аз эшон ҳазар кунед ва дур бошед, ки дар эшон на мол аст ва на ҷамол, ба зоҳир дӯст бошанд ва ба ботин душман; дар рӯй сано гӯянд ва ба ғайбат зишт гӯянд, ҳама аҳли нифоқ ва сухан чидан ва макру фирефтан бошанд; ғарази эшон он бувад, ки аз ту нардбони хеш созанд ба ағрози фосиди хеш; ва аз ту харе созанд, то дар ҳавои эшон гирди шаҳр мебарой; ва омадани хеш наздики ту миннате донанд; ва хоҳанд, ки иззу ҷоҳу моли хеш фидои эшон кунӣ; ва ба ивази он ки ба наздики ту оянд, ба ҳама ҳуқуқи эшон ва хешовандону пайвастагони эшон қиём кунӣ; ва сафеҳи эшон бошӣ бо душманони эшон; ва агар дар яке аз ин хилоф кунӣ, он гоҳ бинӣ, ки чӣ гӯянд дар ту ва дар илми ту ва чӣ гуна душмани ошкоро шаванд!». Ва ҳақиқат чунон аст, ки вай гуфт, ки: «Ҳеч шогирд ройгон имрӯз устодро қабул менакунад, аввал иҷро хоҳад, ки равон[1] бувад. Ва мискин мударрис на тоқати он дорад, ки ба тарки шогирд бигӯяд, ки он гоҳ дар чашми мардумон мӯҳташам нанамояд; ва на иҷрои эшон рост тавонад кард, бе хидмати золимон ва мудоҳинат бо эшон; ва мусалмонӣ ба сари эшон дардиҳад ва аз эшон худ ҳеҷ чиз наёбад. Пас ҳар ки таълим тавонад кард ва аз ин офот дур тавонад буд, таълим аз узлат фозилтар.

Ва акнун шарти омӣ он аст, ки ҳар олимеро, ки бинад, ки маҷлису дарс мекунад, бар вай гумони бад набарад, ки ин барои ҷоҳу мол мекунад, балки бояд ки гумон барад, ки барои Худои таъоло мекунад, ки фаризаи вай ин аст, ки гумон чунин барад. Ва чун ботин палид бошад, гумони некро ҷой набошад, ки ҳар касе аз мардумон он пиндорад, ки дар даруни вай аст. Пас ин сухан барои он меравад, то олим шарти хеш бидонад ва омӣ ба ҳамоқат ин баҳона нагирад ва дар ҳурмати уламо тақсир накунад, ки вай низ ҳалок шуда бошад бад-ин гумони бад, ки ба вай барад.

**Офати дуввум**

Он аст, ки аз манфиат гирифтан ва манфиат расонидан бозмонад.

Аммо манфиат гирифтан касб бувад, ки бе мухолатат рост наёяд. Ва ҳар ки иёл дорад ва ба касб машғул нашавад ва узлат гирад, нашояд, ки зоеъ гузоштани иёл аз кабоир бувад; ва агар қадри кифоят дорад; ё иёл надорад, узлат авлотар.

Аммо манфиат расонидан садақа додан бувад ва ба ҳаққи мусалмонон

[1] Иҷрои равон – яъне вазифа ва мустамирӣ ва дастмузде, ки ҷорӣ ва мураттаб ва ҳамешагӣ бошад.

қиём кардан. Ва агар дар узлат ҷуз ба ибодати зоҳир машғул нахоҳад шуд, касби ҳалол ва садақа додан вайро аз узлат фозилтар. Ва агар дар ботин вайро роҳи кушода аст ба маърифати ҷалоли Ҳақ таъоло ва унс ба муноҷоти Вай, ин аз ҳама садақот фозилтар, ки мақсуди ҳама ибодатҳо ин аст.

**Офати сеюм**

Он аст, ки аз муҷоҳидат ва риёзат ки ба сабаби сабр кардан бар ахлоқи мардумон ҳосил ояд, бозмонад. Ва ин фоидаи бузург аст касеро, ки ҳанӯз тамоми риёзат наёфта бошад, ки хӯи некӯ асли ҳама ибодатҳост ва бе мухолатат пайдо наёяд, ки хӯи некӯ бувад, ки бар муҳолоти мардумон сабр кунад. Ва ходимони сӯфиён мухолатат бад-ин кунанд, то ба суол аз авом руунату кибр бишикананд; ва ба нафақаи сӯфиён бухлро бишикананд; ва ба эҳтимол аз эшон бадхӯӣ аз хештан бибаранд; ва ба хидмати эшон баракати дуо ва ҳиммати эшон ҳосил кунанд. Аввали кор ин будааст, агарчи акнун ният ва андеша бигардидааст ва баъзеро мақсуд ҷоҳу мол шудааст. Пас, агар касе риёзат ёфтааст, вайро узлат фозилтар, ки мақсуд аз риёзат на он аст, ки ҳамеша ранҷ мекашанд, чунон ки мақсуд аз дору талхӣ нест, балки он аст, ки иллат бишавад. Чун иллат бирафт, ҳамеша хештан дар талхии дору доштан шарт нест, балки мақсуд варои риёзат аст. Ва он ҳамон ҳосил кардани унс аст ба зикри Худои таъоло. Ва мақсуди риёзат он аст, ки ҳар чи вайро шоғил аст аз унс, аз худ дур кунад, то бад-он пардозад.

Ва бидон, ки чунон ки риёзат кардан лобуд аст, риёзат додан ва таъдиб кардан дигаронро ҳам аз аркони дин аст. Ва ин бо узлат рост наёяд, балки шайхро аз мухолатат бо муридон чора набошад; ва узлати вай аз эшон шарт набувад. Валекин чунон ки аз офати риё ва талаби ҷоҳҳазар бояд кард уламоро, шуюхро низ ҳазар бояд кард, чун ба шарт бошад, мухолатати эшон авлотар аз узлат.

**Офати чаҳорум**

Он аст, ки дар узлат васвос ғалаба кунад ва бошад ки дил нафрат гирад аз зикр ва малол афзояд ва он ҷуз ба муонасат (ҳамнишинӣ, унс гирифтан) бо мардумон барнахезад. Ва Ибни Аббос мегӯяд разийаллоҳу анҳумо, ки: «Агар аз васвос натарсаме, бо мардумон нанишинаме». Ва Алӣ мегӯяд разийаллоҳу анҳу, ки: «Роҳати дил аз дил бозмагиред, ки чун дилро ба як бор икроҳ кунӣ, нобино шавад». Пас бояд ки ҳар рӯзе як соат касе бошад, ки ба муонасати вай истироҳате бошад, ки он дар ни-

шот бияфзояд. Валекин бояд ки он касе бошад, ки бо вай ҳама ҳадиси дин бувад ва аҳволи хеш дар тақсири дин ва тадбири тайсири (осон шудан, муяссар шудан) асбоб гӯянд. Аммо бо аҳли ғафлат нишастан – агар ҳама як соат бувад – зиёнкор бувад ва он ки сафое, ки дар ҷумлаи рӯз падид омада бошад, тира гардонад. Расул гуфт алайҳиссалом: «Ҳар ки ба сифати дӯст ва ҳамнишини хеш бошад, бояд ки гӯш дорад (мутаваҷҷеҳ бошад), ки дӯстӣ бо кӣ медорад».

**Офати панҷум**

Он ки савоби ибодат ва ташйеъи ҷаноиз ва шудан ба даъвату таҳнияту таъзият ва ҳуқуқи мардумон фавт шавад. Ва андар ин корҳо низ офот аст ва расми нифоқу такаллуф ба вай роҳ ёфтааст. Ва кас бувад, ки хештан аз офот нигоҳи он натавонад дошт ва ба шарт қиём натавонад намуд, он касро узлат авлотар. Ва бисёр кас аз салаф чунин кардаанд ва ин ҳама дар боқӣ карда, ки саломати хеш дар он дидаанд.

**Офати шашум**

Он ки дар мухолатат кардан ва қиём ба ҳуқуқи мардумон навъе аз тавозӯъ бувад, дар узлат навъе аз такаббур бошад; ва бувад ки боис аз узлат хоҷагӣ (ҷоҳталабӣ) ва такаббур бувад. Ва он ки хоҳад ба зиёрати мардумон наравад ва мардумон низ ба зиёрати вай наёянд – ривоят кардаанд, ки дар банӣ Исроил ҳакиме буд бузург ва сесаду шаст тасниф карда буд дар ҳикмат, то пиндошт, ки назди Худои таъоло варо маҳалле пайдо омад. Ваҳй омад паямбари он рӯзгорро, ки вайро бигӯянд, ки рӯи замин пури бақбақа (сару садо, шӯҳрати калом) ва бонгу номи хеш кардӣ ва Ман ин бақбақаи туро қабул накунам. Пас битарсид ва даст аз он бидошт ва дар сунбе[1] бинишаст холӣ, гуфт: «Акнун Худои таъоло аз ман хушнуд шуд». Ваҳй омад, ки хушнуд нашудаам аз вай. Пас берун омад ва ба бозорҳо рафтан андар гирифт ва бо халқ мухолатат кард ва бо эшон менишасту бармехост ва таом мехӯрд. Ваҳй омад, ки: «Акнун хушнудии Ман ёфтӣ». Пас бидон, ки бошад ки касе худ узлат аз такаббур кунад, ки тарсад, ки дар маҷомеъ вайро ҳурмат надоранд; ё тарсад, ки нуқсони вай дар илм ё дар амал бинанд; он зовияро пардаи нуқсони хеш созад ва ҳамеша дар орзуи он бошад, ки мардумон ба зиёрати вай раванд ва ба вай табаррук кунанд ва дасти вай бӯса диҳанд. Ва ин чунин узлат айни нифоқ бошад. Ва нишони он ки узлат ба ҳақ бувад, ду чиз бувад: яке он ки дар зовия ҳеч бекор набошад, бал ба зикру тафаккур

[1] Сӯрохӣ ва дахмае дар замин ё дар кӯҳ, ки дар он инсон ё ҳайвон манзил кунад.

машғул бошад; ё ба илм ва ибодат машғул бошад; дигар он ки зиёрати мардумонро кореҳ бошад, ки ба наздики вай раванд, магар касе, ки аз вай фоидаи динӣ бувад. Абулҳасани Ҳотамӣ аз хоҷагони Тӯс буд, ба саломи шайх Абулқосими Гургонӣ шуд ва вай аз авлиёи бузург буд – узр хостам гирифт, ки: «Тақсир мекунам, ки камтар мерасам». Гуфт: «Эй хоҷа, узр махоҳ, ки ҳама аз омадан миннат доранд ва мо аз ноомадан миннат дорем, ки моро худ аз омадани он меҳтар парвои кас нест» – яъне Малакулмавт.

Амире ба наздики Ҳотами Асам шуд, гуфт: «Чӣҳоҷат дорӣ?» Гуфт: «Он ки ту маро набинӣ ва ман туро. Ва бидон, ки дар зовия нишастан, барои он ки то мардумон таъзим кунанд, ҷаҳле бузург бувад, ки ақалли дараҷот он аст, ки бидонад, ки аз кори вай ҳеч чиз ба дасти халқ нест; ва бидонад, ки агар бар сари кӯҳе шавад, айбҷӯй гӯяд, ки: «Нифоқ мекунад»; ва агар ба харобот (майхона) шавад, он ки дӯст ва муриди вай бошад, гӯяд: «Роҳи маломат меравад, то худро аз чашми мардумон бияфканад». Ва дар ҳар чи бошад, мардумон дар ҳаққи вай ду гурӯҳ бошанд, бояд ки дил дар дини худ бандад, на дар мардумон. Саҳли Тустарӣ муридеро дид, коре фармуд; гуфт: «Натавонам аз бими мардумон». Саҳл рӯй ба асҳоб кард, гуфт: «Кас ба ҳақиқати ин кор нарасад, то аз ду сифат яке ҳосил накунад: ё халқ аз чашми вай бияфтад, ки ҷуз Холиқро набинад, ё нафси вай аз чашми вай бияфтад, ки бок надорад ба ҳар сифат, ки халқ вайро бинанд. Ҳасани Басриро гуфтанд, ки: «Қавме ба маҷлиси ту меоянд ва суханҳо ёд мегиранд, то бад-он эътироз кунанд ва айби он мекунанд». Гуфт: «Ман нафси худро дидаам, ки тамаъи фирдавси аъло ва муҷовирати Ҳақ таъоло мекунад ва ҳаргиз тамаи саломат аз мардумон накунад, ки Офаридгор аз забони эшон саломат менаёбад!»

Пас, аз ин ҷумла офот ва фавоиди узлат падид омад: ҳар касе бояд ҳисоби хеш баргирад ва худро бар ин арза кунад, то бидонад, ки вайро кадом авлотар аст.

## Одоби узлат

Чун касе узлат гирифт, бояд ки ният кунад, ки бад-ин узлат шарри хеш аз мардумон боздорад ва талаби саломат кунад аз шарри мардумон ва талаби фароғат кунад ба ибодати Ҳақ таъоло. Ва бояд ки ҳеч бекор набошад, балки ба зикру фикри илму амал машғул бошад ва мардумонро ба худ роҳ надиҳад ва аз ахбору ароҷифи (хабарҳои гуногуни дурӯғу зишт) шаҳр напурсад ва аз ҳоли мардумон напурсад, чи ҳар чиз,

ки бишунавад, чун тухме бошад, ки дар сина афтад, дар миёни хилват сар аз сина барзанад. Ва муҳимтарин коре дар хилват қатъи ҳадиси нафс аст, то зикр софӣ шавад; ва ахбори мардумон тухми ҳадиси нафс аст.

Ва бояд ки аз қуту кисват ба андак қаноат кунад, агар не, аз мухолатати мардумон мустағнӣ набошад; ва бояд ки сабур бошад бар ранҷи ҳамсоягон ва ба ҳар чи дар ҳаққи вай гӯянд – аз мадҳу зам – гӯш надорад ва дил дар он набандад; ва агар вайро дар узлат мунофиқ ва мурои (риёкор) гӯянд; ё мухлис; ё мутавозеъ; ё мутакаббир, гӯш бад-он надорад, ки он ҳама рӯзгор бибарад. Ва мақсуд аз узлат он бояд ки дар охират мустағрақ бувад.

## АСЛИ ҲАФТУМ

### Одоби сафар аст

Бидон, ки сафар ду аст: яке ба ботин ва яке ба зоҳир. Сафари ботин сафари дил аст дар малакути осмону замин ва аҷоиби сунъи Эзади таъоло ва манозили роҳи дин. Ва сафари мардон ин аст, ки ба тан дар хона нишаста бошанд ва дар биҳиште, ки паҳнои вай ҳафт осмону замин аст, ҷавлон мекунанд, чи оламҳои малакут биҳишти орифон аст – он биҳиште, ки манъу қатъро ба вай роҳ нест. Ва Ҳақ таъоло бад-ин сафар даъват мекунад бад-ин оят, ки мегӯяд: «А ва лам йанзуру фӣ малакути-с-самовоти ва-л-арзи ва мо халақаллоҳу мин шайъин»[1].

Ва касе, ки аз ин сафар оҷиз ояд, бояд ки ба зоҳир сафар кунад ва колбадро барад, то аз ҷое фоидае гирад. Ва масали ин чун касе бувад, ки ба пои хеш ба Каъба расад; ва масали он дигаре чун касе бувад, ки бар ҷой нишаста, Каъба наздики вай ояд ва гирди вай тавоф мекунад ва асрори хеш бо вай мегӯяд. Ва тафовут миёни ину он бисёр аст. Ва аз ин буд, ки шайх Абӯсаиди Абулхайр раҳматуллоҳи алайҳи гуфтӣ, ки: «Номардонро пой обила гардад ва мардонро сурин»[2]. Ва мо одоби сафари зоҳир дар ин китоб ёд кунем дар ду боб, ки шарҳи сафари ботин дақиқ бувад ва дар чунин китоб шарҳ напазирад.

Боби аввал: дар нияти сафар ва одобу анвоъи он.

Боби дуввум: дар илми рухсати сафар.

### Боби аввал

---

[1] Оё наменигаранд дар малакути осмонҳову замин ва он чи Худованд аз чизҳо офаридааст?

[2] Нишемангоҳ. Ишора ба нишастани зиёд барои ибодат аст.

### Дар нияти сафар ва одобу анвоъи он

Бидон, ки сафар панҷқисм аст:

**Сафари аввал**

Дар талаби илм аст; ва ин сафар фариза бувад, чун тааллуми илм фариза бувад; ва суннат бувад, чун тааллум суннат бувад. Ва сафар барои талаби илм бар се ваҷҳ бувад:

**Ваҷҳи аввал** – он ки илми шаръ биёмӯзад. Ва дар хабар аст, ки: «Ҳар ки аз хонаи хеш берун ояд ба талаби илм, вай дар роҳи Худои таъолост, то бозояд». Ва дар хабар аст, ки: «Фариштагон парҳои хеш густурда доранд барои толибилм». Ва кас будааст аз салаф, ки барои як ҳадис сафари дароз кардааст. Ва Суфёни Саврӣ мегӯяд: «Агар касе аз Шом то Яман сафар кунад, то як калима бишунавад, ки вайро дар роҳи дин аз он фоидае бошад, сафари вай зоеъ набошад». Лекин бояд ки сафар барои илме кунад, ки зоди охират бувад. Ва ҳар илме, ки вайро аз дунё ба охират нахонад; ва аз ҳирс ба қаноат нахонад; ва аз риё ба ихлос нахонад; ва аз парастидани халқ ба парастидани Ҳақ нахонад, он илм сабаби нуқсон бувад.

**Ваҷҳи дуввум** – он ки сафар кунад, то хештанро ва ахлоқи хештанро бишиносад, то ба илоҷи сифоте, ки дар вай мазмум бувад, машғул шавад. Ва ин низ муҳим аст, ки мардум, то дар хонаи хеш бувад ва корҳо ба муроди вай меравад, ба хештан гумони некӯ барад ва пиндорад, ки некӯахлоқ аст. Ва дар сафар пардаи он ахлоқи ботин бархезад ва аҳволе пеш ояд, ки заъфу бадхӯӣ ва оҷизии хеш бишиносад; ва чун иллат бозёбад, ба илоҷ машғул тавонад шуд. Ва ҳар ки сафар накарда бошад, дар корҳо мардона набошад.

Бушри Ҳофӣ гуфт: «Эй қурроён! Сафар кунед, то пок шавед, ки агар об бар як ҷой бимонад, бигардад».

**Ваҷҳи сеюм** – он ки сафар кунад, то аҷоиби сунъи Худои таъоло дар барру баҳр ва кӯҳу биёбон ва ақолим бинад ва анвоъи офаридаҳои мухталиф аз ҳайвону набототу ғайри он дар навоҳии олам бишиносад; ва бинад, ки ҳама Офаридгори худро тасбеҳ мекунанд ва ба ягонагӣ гувоҳӣ медиҳанд. Ва он касро, ки ин чашм кушода шуд, ки сухани ҷамодот, ки на ҳуруф аст ва на савт, битавонад шунид; ва хатти илоҳӣ, ки бар чеҳраи ҳама мавҷудот набиштааст, ки на ҳуруф аст ва на руқум, бархонад; ва асрори мамлакат аз ӯ битавонад шинохт, худ вайро бад-он ҳоҷат набошад, ки гирди замин тавоф кунад, балки дар малакути осмон нигарад, ки ҳар

шабонарӯз гирди вай тавоф мекунанд ва асрори аҷоиби худ бо вай мегӯянд ва мунодо мекунанд, ки: «Ва ка аййин мин ойатин фӣ-с-самовоти ва-л-арзи йамурруна ъалайҳо ва ҳум ъанҳо мӯъризуна»[1], балки агар касе дар аҷоиби офариниши хеш ва аъзову сифоти хеш назора кунад, ҳама умри худро назорагоҳ бинад, балки аҷоиби хеш он вақт бинад, ки аз чашми зоҳир даргузарад ва чашми дил боз кунад.

Яке аз бузургон мегӯяд, ки: «Мардумон мегӯянд ки чашм боз кунед, то аҷоиб бинед; ва ман мегӯям, ки чашм фароз кунед (пӯшед, бандед), то аҷоиб бинед». Ва ҳар ду ҳақ аст, ки манзили аввал он аст, ки чашми зоҳир боз кунад ва аҷоиби зоҳир бинад, он гоҳ ба дигар манзил расад. Ва аҷоиби зоҳирро ниҳоят аст, ки тааллуқи он ба аҷсоми олам аст ва он мутаноҳӣ аст. Ва аҷоиби ботинро ниҳоят нест, ки тааллуқи он ба арвоҳу ҳақоиқ аст; ва ҳақоиқро ниҳоят нест ва бо ҳар сурате рӯҳе ва ҳақиқате аст: сурат насиби чашми зоҳир аст; ва ҳақиқат насиби чашми ботин аст. Ва сурат сахт мухтасар аст; ва мисоли вай чунон бувад, ки касе забоне бинад, пиндорад, ки пораи гӯшт аст ва диле бинад, пиндорад, ки пораи хуни сиёҳ аст. Нигаҳ кун, то қадри ин ки насиби чашми зоҳир аст, дар ҷанби он чи ҳақиқати забон ва дил аст, чист? Ва ҳама аҷзову зарроти олам ҳамчунин аст. Ҳар ки беш аз чашми зоҳир надорад, дараҷаи вай ба дараҷаи сутурӣ наздик аст. Аммо дар баъзе хабарҳо ҳаст, ки чашми зоҳир калиди чашми ботин аст, бад-ин сифат барои назар дар аҷоиби офаришин аз фоида холӣ нест.

**Сафари дуввум**

Барои ибодат аст, чун ҳаҷҷу ғазв ва зиёрати гӯри анбиёву авлиё ва саҳобаву тобеин, балки зиёрати уламо ва бузургони дин, ки назар дар рӯи эшон ибодат бувад ва баракаи дуои эшон бузург бувад. Ва яке аз баракаи мушоҳидати эшон он бувад, ки рағбати иқтидо кардан ба эшон падид ояд. Пас дидори эшон ҳам ибодат бувад ва ҳам тухми ибодатҳои бисёр бувад ва чун фавоиди анфос[2] ва суханҳои эшон бо он ёр шавад, фавоид музоаф шавад. Ва ба зиёрати гӯри бузургон рафтан ба қасд раво бувад ва ин ки расул гуфтааст алайҳиссалом: «Ло ташудду-р-риҳола, илло ило салосати масоҷид»[3] – яъне: «масҷиди Маккаву Мадина ва Байтулмуқаддас», далел он аст, ки ба биқоъ ва масоҷид табаррук маку-

---

[1] Ва чӣ бас нишонаҳое дар осмонҳо ва замин, ки бар онҳо мегузаранд ва аз онҳо ғафлат доранд.

[2] Ҷамъи нафас: нафас ба маънии даму танаффус аст ва нафас маҷозан савоб ва манфиатеро гӯянд, ки аз ҳамнишинӣ ва ҳамнафасӣ бо некон фароҳам ояд.

[3] Бори сафар набандед, магар барои се масҷид.

нед, ки ҳама баробар аст, магар ин се буқъа. Аммо на чунон бошад, ки зиёрати уламо, ки зинда бошанд, дар ин наёяд, онҳо, ки мурда бошанд ҳам, дар ин наёяд[1]. Пас ба зиёрати гӯри авлиё ва уламо рафтан ба қасд ва сафар кардан бад-ин сабаб, раво бувад.

**Сафари сеюм**

Гурехтан аз асбобе, ки мушаввиши дин бошад, чун ҷоҳу молу вилоят ва шуғли дунё. Ва ин сафар фариза бувад дар ҳаққи касе, ки рафтани роҳи дин бар вай муяссар набошад бо машғалаи дунё. Ва ҳарчанд, ки одамӣҳаргиз фориғ натавонад буд аз зарурот ва ҳоҷоти хеш, валекин сабукбор тавонад буд; «ва қад наҷо-л-мухаффафуна» – «сабукборони растаанд», агарчи бебор наянд. Ва ҳар киро ҷое ҳишмат ва маърифат (саршиносӣ, маъруфият) падид ояд, ғолиб он бувад, ки вайро аз Худои таъоло машғул кунад. Суфёни Саврӣ мегӯяд, ки: «Рӯзгор бад аст, хомил (гумном) ва маҷҳулро бим аст, то ба маъруф чӣ расад; рӯзгор он аст, ки ҳар куҷо туро бишинохтанд, бигурезӣ ва ҷое равӣ, ки кас туро надонад!» Ва ҳам вайро дидаанд анбон дар пушт мерафт, гуфтанд: «Куҷо меравӣ?» Гуфт: «Ба фалон деҳ таом арзонтар медиҳанд». Гуфтанд: «Чунин раво медорӣ?» Гуфт: «Ҳар куҷо, ки маишат фарохтар бувад, он ҷо равед, ки он ҷо дин ба саломаттар бувад ва дил фориғтар бувад». Ва Иброҳими Хавос ба ҳеч шаҳр чиҳил рӯз беш мақом накардӣ.

**Сафари чаҳорум**

Сафари тиҷорат бувад дар талаби дунё. Ва ин сафар мубоҳ аст ва агар нияти он бошад, то худро ва иёли худро аз рӯи халқ бениёз дорад, ин сафар тоат бошад. Ва агар талаби зиёдати дунёст – барои тафохуру таҷаммул – ин сафар дар роҳи шайтон аст. Ва ғолиб он бувад, ки ин кас ҳама умр дар ранҷи сафар бошад, ки зиёдати кифоятро ниҳоят падид нест; ва ногоҳ дар охир роҳ бар вай бибуранд, ё ҷое ғариб бимирад ва султон баргирад; ва некӯтарин он бувад, ки ворис баргирад ва дар ҳавову шаҳвати хеш харҷ кунад ва аз вай ёд наёрад ва то тавонад, васият ба ҷой наёрад ва вом нагузорад – ваболи охират бо вай бимонад. Ва ҳеч ғабн беш аз ин набошад, ки ранҷҳама вай кашад ва вабол ҳама вай барад ва роҳат ҳама дигаре бинад.

**Сафари панҷум**

---

[1] Мақсуд ин аст, ки чун дар ин ҳадис аз зиёрати донишмандони зинда наҳй нашуда, дар зиёрати мурдагони онон ҳам наҳй нахоҳад буд.

Сафари тамошо ва тафарруҷ бувад. Ва ин сафар мубоҳ бувад – чун андаке бувад ва гоҳ-гоҳ бошад. Аммо агар касе гаштан дар шаҳрҳо одат гирад ва вайро ҳеч ғараз набошад, магар он ки шаҳрҳои нав ва мардумони ғарибро мебинад, уламоро дар чунин сафар хилоф аст. Гурӯҳе гуфтаанд, ки ин ранҷонидани худ бошад – бефоида ва ин нашояд. Ва дуруст наздики мо он аст, ки ин ҳаром набошад, ки тамошо ғаразе аст, агарчи хасис (паст, фурӯмоя) аст ва мубоҳи ҳар касе дархӯри вай бувад; ва чунин мардуми хасистабъ бошад ва ин ғараз низ дархӯри вай бошад.

Аммо гурӯҳеанд аз мураққаъдорон[1], ки одат гирифтаанд аз шаҳре ба шаҳре ва аз хонагоҳе ба хонагоҳе мераванд, бе он ки ба қасди пире бошанд, ки хидмати вайро мулозим гиранд, валекин мақсуди эшон тамошо бувад, ки тоқати мувозибат бар ибодат надоранд ва аз ботин роҳи эшон кушода нашуда бошад дар мақомоти тасаввуф; ва ба ҳукми коҳилӣ ва батолат тоқати он надоранд, ки ба ҳукми касе аз пирон нишинанд бар як ҷой, дар шаҳрҳо мегарданд; ва ҳар ҷо, ки суфраи ободонтар бувад, он ҷо мақом кунанд; ва чун ободон набувад, забон ба ходим дароз мекунанд; ва ҷое дигар, ки суфраи беҳтар нишон диҳанд, он ҷо мераванд; ва бошад ки зиёрати гӯре баҳона гиранд, ки мақсуди мо ин аст – ва на он бошад – ин сафар, агар ҳаром нест, макрӯҳ аст ва ин қавм мазмуманд, агар осӣ ва фосиқ наанд. Ва ҳар гаҳ ки нони сӯфиён хӯранд ва суол кунанду худро ба сурати сӯфиён фаро намоянд, фосиқ ва осӣ бошанд ва он чи ситонанд, ҳаром бошад, ки на ҳар касе, ки мураққаъ дарпӯшад ва панҷ намоз кунад, сӯфӣ бувад, балки сӯфӣ он бувад, ки вайро талабе бошад; ва рӯй дар он кор оварда бошад; ё бад-он расида бувад; ва ё дар кӯшиши он бувад, ки ҷуз ба зарурате дар он тақсир накунад; ё касе бувад, ки ба хидмати ин қавм машғул бошад. Нони сӯфиён беш аз ин се қавмро ҳалол набувад.

Аммо он ки мард одатӣ бувад ва ботини вай аз талабу муҷоҳидае дар он талаб холӣ бошад ва ба хидмат машғул набувад, вай бад-он ки мураққаъ пӯшад, сӯфӣ набошад, балки агар чизе бар тарророн вақф карда бошанд, вайро мубоҳ бошад, ки хештан бар сурати сӯфӣ намудан – бе он ки ба сифати эшон бошӣ – маҳзи нифоқ ва таррорӣ бувад. Ва бадтарини ин қавм он бошад, ки сухане чанд ба одати сӯфиён ёд гирифта бошад ва беҳуда мегӯяд ва пиндорад, ки илми аввалину охирин бар вай кушода шуд, ки он сухан метавонад гуфт. Ва бошад ки шумии он варо ба ҷое кашад, ки дар илму уламо ба чашми ҳақорат нигарад ва бошад ки шаръ низ дар чашми вай мухтасар гардад ва гӯяд, ки: «Ин худ барои

---

[1] *Либоси васладор, ки нишони дарвешон ва сӯфиён аст.*

зуафо аст ва касоне, ки дар роҳқавӣ шуданд, эшонро ҳеч зиён надорад ва дини эшон дуқулла шуд, ки ба ҳеч чиз наҷосат напазирад. Ва чун бад-ин дараҷа расад, куштани вай фозилтар аз куштани ҳазор кофир дар Руму Ҳинд, ки мардумон худ аз кофир хештанро нигоҳ доранд, аммо ин малъун мусалмониро ҳам ба забони мусалмонӣ ботил кунад. Ва шайтон дар ин рӯзгор ҳеч дом фурӯ накард аз ин азимтар ва бисёр кас дар ин дом афтоданд ва ҳалок шуданд.

## Одоби мусофир

Одоби мусофир – дар зоҳир – аз аввал то охир ва он ҳашт аст:

### Адаби аввал

Он ки нахуст мазолим боздиҳад; ва вадиатҳо боздиҳад; ва ҳар киро нафақа бар вай воҷиб бувад, нафақа диҳад; ва зоде ҳалол ба даст орад ва он қадар баргирад, ки бо ҳамроҳон рифқ тавонад кард, ки таом додан ва сухани хуш гуфтан ва бо мукорӣ хулқи некӯ кардан дар сафар аз ҷумлаи макорими ахлоқ аст.

### Адаби дуввум

Он ки рафиқе шоиста ба даст орад, ки дар дин ёри ӯ бувад. Ва расул алайҳиссалом наҳй кардааст аз сафари танҳо ва гуфтааст: «Се тан ҷамоате аст». Ва гуфтааст, ки: «Бояд ки якеро амир кунанд», ки дар сафар андешаҳо мухталиф афтад ва ҳар кор, ки сарбанди он бо яке нашавад, табоҳ бувад: агар сари кори олам бо ду Худой будӣ, табоҳ будӣ. Ва касеро амир кунанд, ки ба хулқ некӯтар бувад ва сафар беш карда бувад.

### Адади саввум

Руфақои ҳазарро (ёрони шаҳр, муқим) видоъ кунад ва дуои расул алайҳиссалом бигӯяд бо ҳар яке: «Аставдиъуллоҳа динака ва амонатака ва хавотима ъамалика». Ва расул алайҳиссалом, чун касе аз назди вай ба сафар шудӣ, гуфтӣ: «Заввадакаллоҳу-т-тақво ва ғафара занбака ва ваҷҷаҳака ила-л-хайри, ҳайсу таваҷҷаҳта». Ин дуо суннати муқим аст. Ва бояд ки чун видоъ кунад, ҳамаро ба Худои таъоло супорад. Як рӯз Умар разийаллоҳу анҳу ато медод, марде биёмад бо кӯдаке. Умар гуфт: «Субҳоналлоҳ! Ҳаргиз кас надидам, ки ба кас монад, чунин ки ин кӯдак ба ту». Гуфт: «Аз аҷоиби кори вай туро хабар кунам, ё амирулмӯъминин: ман ба сафаре мерафтам ва модари вай обистан буд, гуфт: «Маро бад-ин

ҳол мебигузорӣ?» Гуфтам: «Аставдиъуллоҳа мо фӣ батники» – «Ба Худой супурдам он чи дар шикам дорӣ». Чун боз омадам, модари вай мурда буд. Як шаб ҳадис мекардем, оташе дидам аз дур, гуфтам: «Ин чист?» Гуфтанд: «Ин аз гӯри он зани туст ва ҳар шабе ҳамчунин мебинем». Гуфтам, ки вай намозгузор ва рӯзадор буд, ин чӣ гуна бошад?! Рафтам ва гӯр боз кардам, то чист; чароғе дидам ниҳода ва ин кӯдак бозӣ мекард, овозе шунидам, ки маро гуфтанд: «Ин кӯдакро ба Мо супурдӣ, агар модарашро низ ба Мо супурдӣ, бозёфтӣ».

**Адабичаҳорум**

Он ки ду намоз бигузорад: яке намози истихораи (талаби хайру некӣ кардан) пеш аз сафар; ва он намозу дуо маъруф аст; ва дигар ба вақти берун шудан чаҳор ракъат намоз кунад, ки Анас мегӯяд разийаллоҳу анҳу, ки марде ба наздики расул омад алайҳиссалом ва гуфт: «Андешаи сафар дорам, васият набиштаам, ба падар диҳам ё ба писар ё ба бародар?» Расул гуфт алайҳиссалом, ки: «Ҳеч кас ки ба сафар шуд, халифае ба ҷои хеш нагузошт назди Худои таъоло дӯсттар аз чаҳор ракъат намоз, ки бигузорад дар он вақт, ки бор баста бошад: «Ал-ҳамду лиллоҳи» ва «қул ҳуваллоҳу» бархонад, он гаҳ бигӯяд: «Аллоҳуммма иннӣ атақаррабу биҳинна илайка фа-хлуфнӣ биҳинна фӣ аҳлӣ ва молӣ; фа ҳийа халифатуҳу фӣ аҳлиҳи ва молиҳи ва давварат ҳавла дориҳи ҳатто йарҷиъа ила аҳлиҳи»[1].

**Адабипанҷум**

Он ки чун ба дари сарой шавад бигӯяд: «Бисмиллоҳи ва биллоҳи таваккалту ъалаллоҳи; ва ло ҳавла ва ло қуввата илло биллоҳи; Раббӣ аъузу бика ан азилла ав азалла ав азлима ав узлама ав аҷҳала ав йуҷҳала ъалайя», чун бар сутур нишинад, бигӯяд: «Субҳона-л-лазӣ саххара лано ҳозо ва мо кунно лаҳу муқринина ва инно ило Раббино ла мунқалибуна». Ва ҷаҳд кунад, то ибтидои сафар рӯзи панҷшанбе бувад бомдодон, ки расул алайҳиссалом ибтидои сафар рӯзи панҷшанбе кардӣ. Ва Ибни Аббос гӯяд: «Ҳар ки сафаре хоҳад кард ё ҳоҷате хоҳад хост аз касе, пагоҳ бояд кард, ки расул алайҳиссалом дуо кардааст, ки: «Аллоҳумма борик ли умматӣ фӣ букуриҳо йавма хамисиҳо». Ва гуфт

[1] Худоё, наздикӣ меҷӯям ба онҳо (чаҳор ракъат намоз) ба Ту, пас онҳоро дар хонавода ва дороии ман ҷонишини ман гардон. Пас онҳо ҷонишини ӯ бошанд ва даври хонаи ӯ бигарданд, то ба хонаи хеш бозгардад.

низ: «Аллоҳумма борик ли умматӣ фӣ букуриҳо йавма-с-сабти»[1]. Пас бомдоди шанбе ва панҷшанбе муборак аст.

**Адабишашум**

Он ки сутурро бори сабук кунад; ва дар пушти сутур наистад; ва дар хоб нашавад; ва чӯб бар рӯи сутур назанад; ва бомдоду шабонгоҳ як соат пиёда биравад, то пой сабук кунад ва сутур сабукбор шавад ва дили мукорӣ шод шавад. Ва баъзе аз салаф киро гирифтандӣ, ба шарти он ки фуруд наёянд ҳеч гоҳ; гоҳ фуруд омадандӣ, то он садақа бошад бар сутур; ва ҳар сутурро, ки бизанад бе сабабе, ё бори гарон барниҳад, рӯзи қиёмат хасме кунад. Абӯдардо разийаллоҳу анҳу шутуре ба музд мегирифт ва мегуфт: «Эй шутур! Аз ман ба Худои таъоло гила макун, ки донӣ, ки бор бар тоқати ту ниҳодам». Ва бояд ки ҳар чи бар сутур хоҳад ниҳод, бар мукорӣ намуда бошад ва шарт карда, то ризои вай ҳосил омада бошад ва бар он зиёдат накунад, ки нашояд. Ибни ал-Муборак бар сутур нишаста буд, касе номае ба вай дод, ки инро ба фалон ҷой бирасон, гуфт: «Бо мукорӣ шарт накардаам». Ва дар сухани фуқаҳо наовехт, ки ин миқдорро вазне набувад ва дар маҳалли мусомаҳат бувад; балки ин дарбастан аз камоли вараъ донист.

**Адабиҳафтум**

Он ки Оиша мегӯяд разийаллоҳу ъанҳо, ки: «Расул алайҳиссалом ҳар гаҳ ки сафар кардӣ, шонаву оина ва сивоку сурмадону мидро бо худ бурдӣ». Ва мидро он бувад, ки мӯй бар сар бад-он рост кунанд. Ва дар ривояти дигар нохунбуре ва шишае низ ҳаст. Ва сӯфиён ҳабл (ресмон) ва далвро фузуданд. Ва ин одат набудааст салафро, ки эшон ҳар куҷо расидандӣ, таяммум кардандӣ; ва дар истинҷо бар санг иқтисор кардандӣ; ва аз ҳар обе, ки наҷосати он надонистандӣ, таҳорат кардандӣ. Валекин агарчи одат набудааст, дар ҳаққи ин қавм некӯст: сафари эшон ҳамчунон бошад, ки ба чунин эҳтиётҳо бипардозанд. Ва эҳтиёт некӯст; аммо сафари салаф бештар дар ғазву ҷиҳод ва корҳои азим будӣ ва ба чунин эҳтиётҳо напардохтандӣ.

**Адаби ҳаштум**

Чун расул алайҳиссалом аз сафар бозомадӣ, чун чашми вай бар Мадина афтодӣ, гуфтӣ: «Аллоҳумма-ҷъал лано биҳо қароран ва ризқан

---

[1] Худоё, дар пагоҳ хостани уммати ман рӯзи шанбе ва панҷшанбе бар онҳо баракат фирист.

ҳасанан»[1]; ва он гоҳ аз пеш кас бифиристодӣ; ва наҳӣ кард аз он ки ногоҳ кас дар хона дар шавад ва ду тан хилоф карданд. Ҳар яке кори мункаре диданд, ки биранҷиданд. Ва чун бозомадӣ, аввал дар масҷид шудӣ ва ду ракъат намоз кардӣ; ва чун дар хона шудӣ, гуфтӣ: «Тавбан, тавбан би Раббано, авбан, авбан, ло йуғодиру ъалайно ҳавбан»[2]. Ва суннате муаккад аст роҳовард (ҳадия, савғотӣ) бурдан аҳли хонаро, то дар хабар меояд, ки: Агар чизе надорад, санге дар буни тӯбра афканад. Ва ин масале аст ва таъкиди ин суннат аст. Ин аст одоби сафари зоҳир.

Аммо одоби хавос дар сафари ботин он аст, ки сафар накунад, то он гоҳ ки донад, ки зиёдати дини вай аст дар сафар; ва чун дар роҳ дар дили худ нуқсоне бинад, бозгардад; ва ният кунад дар ҳар шаҳре, ки шавад, турбатҳои бузургонро зиёрат кунад; ва шуюхро талаб кунад ва аз ҳар яке фоидае гирад, на аз баҳри он ки то ба ҳадис баргӯяд – яъне, ки ман машоихро дидаам – валекин, то бад-он кор кунад. Ва ба ҳеч шаҳр беш аз даҳ рӯз мақом накунад, магар ба ишорати шайхе, ки мақсуд бошад. Ва агар ба зиёрати бародарон равад, се рӯз биистад, ки ҳадди меҳмонӣ ин аст, магар ки вай ранҷур хоҳад шуд, агар мақом накунад; ва чун ба наздики пире шавад, як шабонарӯз беш мақом накунад – чун мақсуд беш аз зиёрат набошад. Ва чун ба салом шавад, дари сарой бикӯбад ва сабр кунад, то вай берун ояд; ва ба ҳеч кор ибтидо накунад; то аввал зиёрати вай накунад; ва дар пеши вай сухан нагӯяд, то напурсад; ва чун пурсид, он қадар гӯяд, ки ҷавоб бувад. Ва агар суоле хоҳад кард, нахуст дастурӣ хоҳад. Ва дар он шаҳр ба ишрат машғул нашавад, ки ихлоси зиёрат биравад. Ва дар роҳ ба зикру тасбеҳ машғул бошад ва ба Қуръон хондан дар сирр – чунон ки касе нашунавад – ва чун касе бо вай ҳадис кунад, ҷавоби вай муҳимтар донад аз тасбеҳ; ва агар дар ҳазар ба чизе машғул аст ва он муяссар аст, сафар накунад, ки он куфрони неъмат аст.

## Боби дуввум
## Дар баёни илме, ки мусофирро пеш аз сафар бибояд омӯхт

Бар вай воҷиб бувад, ки илми рухсати сафар[3] биёмӯзад, ки агарчи азм дорад, ки кор ба рухсат накунад, бошад ки ба зарурат бад-он мӯҳтоҷ бу-

---

[1] Худоё, барои мо дар он осоиш ва рӯзии некӯ фароҳам фармо.

[2] Тавба мекунам ба Парвардигор ва бозгашт мекунам бад-он сон, ки ҳеч гуноҳе бар мо фурӯ магузорад.

[3] Илми рухсати сафар марбут ба масоили динӣ аст.

вад; ва илми қибла ва вақти намоз бибояд омӯхт.

Ва сафарро дар таҳорат ду рухсат аст: яке масҳи мӯза ва дигар таяммум; ва дар намоз ду: қасру ҷамъ ва дар суннат ду: бар сутур гузордан ва дар рафтан гузордан; ва дар рӯза яке ва он фитр (ифтор, кушодани рӯза) аст. Ва ин ҳафт рухсат аст:

Рухсати аввал масҳи мӯза: ҳар ки ба таҳорате тамом мӯза пӯшад, он гоҳҳадас кард, вайро шояд, ки бар мӯза масҳ кашад, то он гоҳ ки аз вақти ҳадас се шабонарӯз бигузарад. Ва агар муқим бошад, як шабонарӯз ба панҷ шарт:

**Якум он ки** таҳорат тамом кунад, он гоҳ мӯза пӯшад: агар як пой бишӯяд ва дар мӯза кунад, пеш аз он ки дигар пой бишӯяд, наздики Шофеӣ ин нашояд, пас чун дигар пой бишӯяд ва дар мӯза кунад, бояд ки аввал пой аз мӯза берун кунад ва боз дарпӯшад.

**Дуввум он ки** мӯза чунон бувад, ки бар вай одат бувад андаке рафтан, агар чарм надорад, раво набувад.

**Саввум он ки** то каъби мӯза[1] дуруст бувад – агар дар муқобилаи маҳалли фарз[2] чизе пайдо шавад ё сӯрох дорад, нашояд наздики Шофеӣ; ва наздики Молик он аст, ки агарчи дарида бувад, чун бар вай битавон рафтан, раво бувад; ва ин қавле қадим аст Шофеиро; ва наздики мо ин авлотар аст, ки мӯза дар роҳ бисёр бидарад ва дӯхтани он ба ҳар вақте мумкин набошад.

**Чаҳорум он ки** мӯза аз пой берун накунад, агар масҳ кард ва агар берун кунад, авлотар он бувад, ки таҳорат аз сар гирад; ва агар ба пой шустан иқтисор кунад, зоҳир он аст, ки раво бошад.

**Панҷум он ки** масҳ бар соқ накунад, балки дар муқобилаи қадам кунад, бар пушти пой; ва агар ба як ангушт масҳ кунад, кифоят бувад ва ба се ангушт авлотар бувад; ва як бор беш масҳ накунад; ва чун пеш аз он ки берун шавад, масҳ кашад, бар як шабонарӯз иқтисор кунад. Ва суннат он аст, ки ҳар ки мӯза дар пой хоҳад кард, нахуст нагусор[3] кунад: як рӯз расул алайҳиссалом мӯза дар пой кард, калоғе он дигар мӯза даррабуд аз вай ва бияфшонд, море аз даруни мӯза берун афтод, расул гуфт алайҳиссалом: «Ҳар ки ба Худои таъоло ва ба қиёмат имон дорад, гӯ: мӯза дар пой макун, то он гоҳ ки бияфшонад».

**Рухсати дуввум** таяммум аст ва тафсили ин дар таҳорат гуфтаем.

**Рухсати сеюм** он аст, ки ҳар фаризае, ки чаҳор ракъат аст, ду ракъат

---

[1] Каъби мӯза он ҷост, ки ба соқи по мерасад.

[2] Ҷое, ки дар вузӯ масҳ бар он ҷо фарз ва воҷиб аст.

[3] Мухаффафи нагунсор: вожгуна.

кунад, лекин ба чаҳор шарт:

**Яке он ки** дар вақт гузорад – агар қазо шавад, дуруст он аст, ки қаср нашояд.

**Дуввум он ки** нияти қаср кунад ва агар ният тамом кунад, ё дар шак афтад, ки ният тамом кард ё на, лозим ояд, ки тамом кунад.

**Сеюм он ки** ба касе иқтидо накунад, ки вай тамом мекунад – агар бикунад, вайро низ лозим ояд, ки тамом кунад; балки агар гумон барад, ки имом муқим аст ва тамом хоҳад кард – ва ӯ дар шак бувад – вайро тамом кардан лозим аст, ки мусофирро боз тавон донист. Аммо чун донист ки мусофир аст, агар дар шак бувад, ки имом қаср хоҳад кард, вайро раво бувад, ки қаср кунад, агарчи имом қаср накунад, ки ният пӯшида бувад ва донистани он шарт натавон кард.

**Чаҳорум он ки** сафар дароз бувад ва мубоҳ; ва сафари касе, ки ба роҳ задан равад, ё ба талаби идрори ҳаром шавад, ё бе дастурии модару падар шавад, ҳаром бувад ва рухсат дар вай раво набувад. Ва ҳамчунин касе, ки аз вомхоҳ бигурезад ва дорад, ки бидиҳад. Ва дар ҷумла сафар барои ғаразе бувад, чун он ғараз, ки боиси вай аст, ҳаром бувад, сафар низ ҳаром бошад.

Ва сафари дароз он бошад, ки шонздаҳ фарсанг бувад ва дар кам аз ин қаср нашояд. Ва ҳар фарсанге дувоздаҳҳазор гом бувад. Ва аввали сафар он бувад, ки аз имострати шаҳр (ободӣ ва сохтмонҳои шаҳр) берун шавад, агарчи аз хароб ва бӯстонҳо берун нашуда бошад. Ва охири сафар он бувад, ки ба иморати ватан расад ё дар шаҳри дигар азми иқомат кунад – се рӯз ё зиёдат, берун аз рӯзи даршудан ва берун омадан. Ва агар азм накунад, валекин дар банди гузордани корҳо бувад ва надонад, ки кай гузорда шавад; ва ҳар рӯзе чашм медорад, то гузорда шавад ва заёдат аз се рӯз таъхир равад, бар як қавл, ки ба қиёс наздиктар аст, раво бувад, ки қаср мекунад, ки ӯҳамчун мусофир аст, ки ба дил қарор нагирифтааст ва азми қарор надорад.

**Рухсати чаҳорум —** ҷамъ аст; ва раво бувад дар сафари дарози мубоҳ, ки намози пешин таъхир кунад, то бо намози дигар ба ҳам кунад; ва намози дигар тақдим кунад ва бо пешин ба ҳам бигузорад; ва намози шом ва хуфтан ҳамчунин. Ва чун намози дигар бо пешин ба ҳам кунад, бояд ки аввал намози пешин кунад, он гоҳ намози дигар. Ва авлотар он бувад, ки суннатҳо ба ҷой орад, то фазилати он фавт нашавад ва фоидаи сафар бад-он бар наёяд[1]. Валекин агар хоҳад, суннатҳо бар пушти сутур меку-

[1] Бо муроҷиа ба «Эҳёу-л-улум», маънии ин ҷумла чунин мешавад: суди сафари зиёнеро ки аз фавт шудани навофил фароҳам мешавад, ҷуброн намекунад ва бо он барнамеояд.

над ё дар миёни рафтан; ва тартиб он бувад, ки аввал чаҳор ракъат, ки суннати намози пешин аст, бикунад ва он гоҳ он чаҳор ракъат, ки суннат аст пеш аз аср, бигузорад, он гоҳ бонги намоз ва қомат кунад ва фаризаи намози пешин бигузорад, он гоҳқомат кунад; ва агар таяммум мекунад, иодат мекунад; ва фаризаи намози дигар бикунад; ва миёни ҳар ду намоз пеш аз таяммум ва қомат рӯзгор набарад, он гоҳ он ду ракъат суннат, ки пас аз намози пешин аст, пас аз намози дигар бикунад; ва чун зӯҳр таъхир кунад, то аср, ҳамчунин кунад; ва агар бикард ва пеш аз фурӯ шудани офтоб ба шаҳр расид, аср бознакунад. Ва ҳукми намози шому хуфтан ҳамчунин аст. Ва бар як қавл ҷамъ дар сафари кӯтоҳ низ раво бувад.

**Рухсати панҷум**он ки суннат бар пушти сутур раво бувад ва воҷиб набувад, ки рӯй ба қибла дорад, балки роҳ бадали қибла аст; агар ба қасд он роҳ бигардонад дар миёни намоз ва на ба сӯи қибла гардонад, намоз ботил шавад; ва агар ба саҳв бувад, ё сутур ҳарунӣ (саркашӣ) кунад, зиён надорад; ва рукӯъ ва суҷуд ба ишорат мекунад; ва пушт хам мекунад; ва дар суҷуд хами зиёдат диҳад; ва чандон шарт нест, ки дар хатар бошад, ки бияфтад; ва агар дар марқад (хобгоҳ, тахти равон, каҷова) бувад, рукӯъ ва суҷуд тамом бикунад.

**Рухсати шашум**он ки меравад ва намози суннат мекунад ва дар ибтидои такбир рӯй ба қибла кунад, ки бар вай осон бувад; ва бар касе, ки рокиб бувад, душвор бувад; ва рукӯъ ва суҷуд ба ишорат мекунад; ва дар вақти ташаҳҳуд меравад ва «ат-таҳийёт» мехонад ва нигоҳ дорад, то пой бар наҷосат наниҳад; ва бар вай воҷиб нест, ки ба сабаби наҷосот, ки дар роҳ бувад, аз роҳ бигардад ва бар хештан роҳ душвор кунад. Ва ҳар ки аз душман бигурезад, ё дар саффи қитол бувад, ё аз гург мегурезад, вайро раво бувад, ки фариза кунад дар рафтан ё бар пушти сутур, ҳамчунин, ки дар суннат гуфтем; ва қазо воҷиб наёяд.

**Рухсати ҳафтум**рӯза кушодан аст; ва мусофир, ки нияти рӯза карда бошад, агар бикушояд, раво бувад; ва агар пас аз субҳ аз шаҳр берун ояд раво набошад, ки бикушояд; ва агар бикушояд, пас ба шаҳр расад, раво бошад, ки дар шаҳр биравад ва нон хӯрад; ва агар накушода бувад, ки ба шаҳр расад, раво набувад, ки бикушояд. Ва қаср кардан фозилтар аз тамом кардан, то аз шубҳати хилоф берун ояд, ки наздики Абӯҳанифа раҳимаҳуллоҳ итмом раво набувад; аммо рӯза доштан фозилтар аз ифтор, то дар хатари қазо наяфтад, магар ки бар хештан тарсад ва тоқат надорад: он гоҳ кушодан фозилтар.

Ва аз ин ҳафт рухсат, се дар сафари дароз раво бувад: қаср; ва фитр; ва

масҳ; ва се дар сафари кӯтоҳ низ раво бувад: суннат кардан бар пушти сутур дар рафтан; ва ҷумъа нокардан; ва таяммум кардан бе қазои намоз. Аммо дар ҷамъ миёни ду намоз хилоф аст; ва зоҳир он аст, ки дар сафари кӯтоҳ нашояд. Ин илмҳо лобуд бувад мусофирро омӯхтан пеш аз сафар: чун дар сафар касе нахоҳад буд, ки аз вай биёмӯзад ба вақти ҳоҷат. Ва илми далоили қибла ва далели вақти намозҳо низ бибояд омӯхт, чун дар роҳ деҳҳо набошад, ки меҳроб пӯшида намонад. Ва ин миқдор бояд бидонад, ки ба вақти намози пешин офтоб ба куҷо бошад; ва чун рӯй ба қибла кунӣ; ва ба вақти фурӯ шудан ва баромадан чӣ гуна бошад; ва қутб чӣ гуна афтад; ва чун дар роҳи кӯҳӣ бошад, бидонад, ки бар дасти рост қибла бувад ё бар дасти чап; аз ин миқдор чора набувад, ки бидонад.

## АСЛИ ҲАШТУМ

### Одоби самоъ ва ваҷд[1]

Ва ҳукми самоъ дар ду боб ёд кунем иншоаллоҳу таъоло:

Боби аввал дар ибоҳати самоъ ва баёни он чи аз вай ҳалол аст ва он чи ҳаром.

Боби дуввум дар осори самоъ ва одоби он.

### Боби аввал
### Дар ибоҳати самоъ ва баёни он чи аз вай ҳалол аст ва он чи ҳаром

Бидон, ки Эзади таъолоро сиррест дар дили одамӣ, ки он дар вай ҳамчунон пӯшида аст, ки оташ дар оҳан. Ва чунон ки ба захми санг бар оҳан он сирри оташ ошкоро гардад ва ба саҳро афтад, ҳамчунин самоъи овози хушу мавзун он гавҳари одамиро биҷунбонад ва дар вай чизе падид орад, бе он ки одамиро дар он ихтиёре бошад. Ва сабаби он муносибате аст, ки гавҳари дили одамиро бо олами улвӣ, ки олами арвоҳ гӯянд, ҳаст. Ва олами улвӣ олами ҳусну ҷамол аст. Ва асли ҳусну ҷамол таносуб аст. Ва ҳар чи мутаносиб аст, намудгорест аз ҷамоли он олам, чи ҳар ҷамолу ҳусн ва таносуб, ки дар ин олами маҳсус аст, ҳама самараи ҷамолу ҳусни он олам аст. Пас, овози хуши мавзуни мутаносиб ҳам шубҳате дорад аз аҷоиби он олам, бад-он сабаб огоҳӣ дар дил пайдо ояд; ва ҳаракату шавқе

[1] Самоъ – ба маънии шунидан ва гӯш додани овозу суруд; ва ваҷд – ҳолате аст, ки бар асари самоъ дар инсон падид меояд.

падид ояд, ки бошад ки одамӣ худ надонад, ки он чист. Ва ин дар диле бувад, ки сода бувад ва аз ишқеву шавқе, ки бад-он роҳ барад, холӣ бошад. Аммо чун холӣ набошад ва ба чизе машғул бувад, он дар ҳаракат ояд ва чун оташе, ки дам дар вай диҳанд, афрӯхтатар гардад. Ва ҳар киро дӯстии Худои таъоло бар дил ғолиб бошад, самоъ вайро муҳим бувад, ки он оташ тезтар гардад. Ва ҳар киро дар дил дӯстии ботил бувад, самоъ заҳри қотили вай бувад. Ва бар вай ҳаром бувад.

Ва уламоро хилоф аст дар самоъ, ки ҳалол аст ё ҳаром. Ва ҳар ки ҳаром кардааст, аз аҳли зоҳир будааст, ки вайро худ сурат набастааст, ки дӯстии Ҳақ таъоло ба ҳақиқат дар диле фуруд ояд, чи вай чунин гӯяд, ки одамӣҷинси худро дӯст тавонад дошт, аммо онро, ки на ҷинси вай бувад ва на ҳеч монанди вай бувад, вайро дӯст чун тавонад дошт? Пас, наздики вай дар дил ҷуз ишқи махлуқ сурат набандад. Ва агар ишқи Холиқ сурат бандад, бинобар хаёли ташбеҳе ботил бошад; бад-ин сабаб гӯяд, ки самоъ ё бозӣ бувад, ё аз ишқи махлуқе бувад; ва ин ҳар ду дар дин мазмум аст. Ва чун вайро пурсанд, ки маънии дӯстии Худои таъоло, ки бар халқ воҷиб аст, чист? Гуяд: «Фармонбардорӣ ва тоат доштан». Ва ин хатое бузург аст, ки ин қавмро афтодааст ва мо дар китоби муҳаббат аз рукни мунҷиёт ин пайдо кунем.

Аммо ин ҷо мегӯем, ки ҳукми самоъ аз дил бояд гирифт, ки самоъ ҳеч чиз дар дил наёрад, ки набошад, бал онро, ки дар дил бошад, биҷунбонад. Ҳар киро дар дил чизест, ки он дар шаръ маҳбуб аст ва қуввати он матлуб аст; чун самоъ онро зиёдат кунад, вайро савоб бошад. Ва ҳар киро дар дил ботиле аст, ки дар шариат он мазмум аст, вайро дар самоъ иқоб бувад. Ва ҳар киро дил аз ҳар ду холӣ аст, лекин бар сабили бозӣ шунавад ва ба ҳукми табъ бад-он лаззат ёбад, самоъ вайро мубоҳ аст. Пас самоъ бар се қисм аст:

**Қисми аввал**

Он ки бар ғафлат шунавад ва бар тариқи бозӣ; ин кори аҳли ғафлат бувад. Ва дунё ҳама лаҳву бозӣ аст; ва ин низ аз он бувад. Ва раво набошад, ки самоъ ҳаром бошад, бад-он сабаб ки хуш аст, ки хушиҳо ҳаром нест. Ва он чи аз хушиҳо ҳаром аст, на аз он аст ҳаром аст, ки хуш аст, балки аз он ҳаром аст, ки дар вай зараре аст ва фасоде, чи овози мурғон хуш аст ва ҳаром нест, балки сабзаву оби равон ва назора дар шукуфаву гул хуш аст ва ҳаром нест. Пас овози хуш дар ҳаққи гӯш, ҳамчун сабзаву оби равон аст дар ҳаққи чашм; ва ҳамчун бӯи мушк дар ҳаққи бинӣ; ва ҳамчун таоми хуш дар ҳаққи завқ; ва ҳамчун ҳикматҳои некӯ дар ҳаққи

ақл; ва ҳар яке аз ин ҳавосро навъе лаззат аст, чаро бояд ки ҳаром бошад? Ва далел бар он ки тибату бозӣ ва назорае дар он ҳаром нест, он аст, ки Оиша разийаллоҳу ъанҳо ривоят мекунад, ки: «Рӯзи ид дар масҷид зангиён бозӣ мекарданд, расул алайҳиссалом маро гуфт: «Хоҳӣ, ки бинӣ?» Гуфтам: «Хоҳам». Бар дар биистод ва даст пеш бидошт, то занахдон бар дасти вай ниҳодам ва чандон назора кардам, ки чанд бор бигуфт, ки: «Пас набошад?» Гуфтам: «Не!» Ва ин дар «Сиҳоҳ» аст; ва аз ин хабар панҷ рухсат маълум шуд.

**Яке он ки** бозӣ ва лаҳву назора дар вай – чун гоҳ-гоҳ бошад – ҳаром нест ва дар бозии зангиён рақсу суруд буд.

**Дуввум он ки** дар масҷид мекарданд.

**Саввум он ки** дар хабар аст, ки расул алайҳиссалом дар он вақт ки Оишаро он ҷо бурд, гуфт: «Ба бозӣ машғул шавед». Ва ин фармон бошад. Пас бар он чи ҳаром бошад, чун фармояд?

**Чаҳорум он ки** ибтидо кард ва Оишаро разийаллоҳу ъанҳо гуфт: «Хоҳӣ, ки бинӣ?» Ва ин тақозо бошад; на чунон бошад, ки агар вай назора кардӣ ва вай хомӯш будӣ, раво будӣ, ки касе гуфтӣ, ки нахост, ки вайро биранҷонад, ки он аз бадхӯӣ бошад!

**Панҷум он ки** худ бо Оиша биистод соате дароз, бо он ки назораи бозӣ кори вай набошад. Ва бад-ин маълум шавад ки барои мувофиқати занон ва кӯдакон – то дили эшон хуш шавад – чунин корҳо кардан аз хулқи некӯ бувад ва ин фозилтар бувад аз хештан фароҳам гирифтан ва порсоӣ ва қурроӣ кардан.

Ва ҳам дар «Сиҳоҳ» аст, ки Оиша ривоят мекунад, ки: «Ман кӯдак будам, лӯъбат (асбоби бозӣ, лӯхтак) биёростаме – чунин ки одати духтарон аст – чанд кӯдаки дигар ба наздики ман омадандӣ, чун расул алайҳиссалом даромадӣ, кӯдакон бозпас гурехтандӣ, расул алайҳиссалом эшонро ба наздики ман фиристодӣ. Як рӯз кӯдакеро гуфт, ки чист ин лӯъбатҳо? Гуфт: «Ин духтаракони мананд». Гуфт: «Ин чист бар ин асб?» Гуфт: «Пару бол аст». Расул гуфт алайҳиссалом: «Асбро бол аз куҷо бувад?» Гуфт: «Нашунидаӣ, ки Сулаймонро асб буд бо пару бол?» Расул алайҳиссалом табассум кард ва то ҳамаи дандонҳои вай пайдо шуд». Ва ин аз баҳри он ривоят мекунам, то маълум шавад, ки қурроӣ кардан ва рӯй турш доштан ва хештан аз чунин корҳо фароҳам гирифтан аз дин нест, хосса бо кӯдак ва бо касе, ки коре кунад, ки аҳли он бошад ва аз вай зишт набувад. Ва ин хабар далели он нест, ки сурат кардан раво бувад, ки лӯъбати кӯдакон аз чӯбу хирқа бувад, ки сурати тамом надорад, ки дар хабар аст, ки боли асб аз хирқа буд.

Ва ҳам Оиша ривоят мекунад, ки: «Ду канизаки ман даф мезаданд ва суруд мегуфтанд, расул алайҳиссалом дар хона омад ва бихуфту рӯй аз дигар ҷониб кард. Абӯбакр даромад ва эшонро заҷр карду гуфт: «Хонаи расул ва мизмори (овоз, суруд) шайтон?» Расул гуфт:»Ё Абӯбакр, даст аз эшон бидор, ки рӯзи ид аст». Пас даф задан ва суруд гуфтан аз ин хабар маълум шуд, ки мубоҳ аст ва шак нест, ки ба гӯши расул мерасидааст он; ва манъи вай мар Абобакрро аз инкори он далеле сареҳ аст бар он, ки мубоҳ аст.

**Қисми дуввум**

Он ки дар дил сифате мазмум бувад, чунон ки касеро дар дил дӯстии зане бувад ё кӯдаке бувад, самоъ кунад дар ҳузури вай, то лаззат зиёдат шавад, ё дар ғайбати вай бар умеди висол, то шавқ зиёдат шавад, ё суруде шунавад, ки дар вай ҳадиси зулфу холу ҷамол бошад ва дар андешаи хеш бар вай фурӯ оварад: ин ҳаром аст. Ва бештари ҷавонон аз ин ҷумла бошанд, барои он ки ин оташи ишқи ботилро гармтар кунад; ва он оташро фурӯ куштан воҷиб аст; барфурӯхтани он чун раво бошад? Аммо агар ин ишқи вай бо зани хеш бувад ё канизаки хеш бувад, аз ҷумлаи тamattӯъи дунё бувад ва мубоҳ бувад, то он гоҳ ки талоқ диҳад ё бифурӯшад, он гоҳҳаром шавад.

**Қисми сеюм**

Он ки дар дил сифате маҳмуд бошад, ки самоъ онро қувват диҳад ва ин аз чаҳор навъ бувад.

**Навъи аввал** суруд ва ашъори ҳоҷиён бувад дар сифати Каъба ва бодия, ки оташи шавқи хонаи Худойро дар дил биҷунбонад. Ва аз ин самоъ музд бувад касеро, ки раво бувад, ки ба ҳаҷ шавад. Аммо касеро, ки модару падар дастурӣ надиҳад, ё сабабе дигар, ки вайро ҳаҷ нашояд, раво набувад, ки ин самоъ кунад ва ин орзу дар дили хеш қавӣ гардонад, магар ки донад, ки агарчи шавқғолиб ва қавӣ хоҳад шуд, вай қодир бувад бар он ки наравад. Ва бад-ин наздик бувад суруди ғозиён ва самоъи эшон, ки халқро ба ғазо ва ҷанг кардан бо душманони Худои таъоло ва ҷон бар каф ниҳодан бар дӯстии Вай орзуманд кунад. Ва инро низ музд бошад. Ва ҳамчунин ашъоре, ки одат аст, ки дар масоф бигӯянд, то мард далер шавад ва ҷанг кунад ва диловариро зиёдат кунад дар вай, музд бувад, чун ҷанг бо кофирон бувад. Аммо агар бо аҳли ҳақ бувад, ин ҳаром бувад.

**Навъи дуввум** суруди навҳагар бувад, ки ба гиристан орад ва андӯҳ зиёдат кунад. Ва андар ин низ музд бувад, чун навҳагарӣ бар тақсири худ

кунад дар мусалмонӣ; ва дар гуноҳон, ки бар вай рафта бувад; ва бар он чи вайро фавт шудааст аз дараҷоти бузург аз хушнудии Ҳақ таъоло, чунон ки навҳаи Довуд буд алайҳиссалом, ки вай чандон навҳа кардӣ, ки ҷанозаҳо аз пеши вай баргирифтандӣ ва вай дар он илҳон будӣ ва овозе хуш будӣ. Агар андӯҳе ҳаром бошад дар дил, навҳа ҳаром бошад; чунон ки вайро касе мурда бошад, ки Худои таъоло мегӯяд: «Ликайло таъсав ъало мо фотакум» – «Бар гузашта андӯҳ махӯред»; чун касе қазои Худои таъолоро кореҳ бошад ва бад-он андӯҳгин бувад, то он андӯҳ зиёдат шавад, ин ҳаром бувад. Ва ба сабаби ин аст, ки музди навҳагар ҳаром аст ва вай осӣ бувад ва ҳар ки он бишунавад осӣ бувад.

**Навъи саввум** он ки дар дил шодӣ бошад ва хоҳад, ки он зиёдат кунад ба самоъ; ва ин низ мубоҳ бувад, чун шодӣ ба чизе бошад, ки раво бошад, ки бар он шод шавад, чунон ки дар арӯсӣ ва валима ва ақиқаву вақти омадани фарзанд ва вақти хатна кардан ва бозрасидан аз сафар, чунон ки расул алайҳиссалом ба Мадина расид, пеш бозшуданд ва даф мезаданд ва шодӣ мекарданд ва шеър мегуфтанд, ки:

Талаъа-л-бадру ъалайно мин санийййоти-л-Видоъи

Ваҷаба-ш-шукру ъалайно мо даъо лиллоҳи доъи[1].

Ва ҳамчунин ба айёми ид шодӣ кардан раво бувад ва самоъ бад-ин раво бувад. Ва ҳамчунин чун дӯстон ба ҳам нишинанд ба мувофиқате ва хоҳанд, ки таом хӯранд ва хоҳанд, ки вақташон бо якдигар хуш шавад, самоъ кардан ва шодӣ намудан ба мувофиқати якдигар раво бошад.

**Навъи чаҳорум** ва асл он ки касеро, ки дӯстии Ҳақ таъоло бар дил ғолиб шуда бошад ва ба ҳадди ишқ расида, самоъ вайро муҳим бувад ва бошад ки асари он аз бисёрии хайроти расмӣ беш бувад. Ва ҳар чи дӯстии Ҳақ таъоло бад-он зиёд шавад, музди он беш бувад. Ва самоъи сӯфиён дар асл, ки будааст, бад-ин сабаб будааст, агарчи акнун ба расм омехту шудааст, ба сабаби гурӯҳе, ки ба сурати эшонанд дар зоҳир; ва муфлисанд аз маъонии эшон дар ботин. Ва самоъ дар афрӯхтани ин оташ асаре азим дорад ва кас бошад аз эшон, ки дар миёни самоъ вайро мукошифот падид ояд ва бо вай лутфҳо равад, ки беруни самоъ набувад.

Ва он аҳволи латиф, ки аз олами ғайб ба эшон пайвастан гирад ба сабаби самоъ, онро ваҷд гӯянд. Ва бошад ки дили эшон дар самоъ чунон поку софӣ шавад, ки нуқраро чун дар оташ ниҳӣ. Ва он самоъ оташ дар дил афканад ва ҳама кудуратҳо аз дил бибарад ва бошад ки ба бисёрии риёзат он ҳосил наояд, ки ба самоъ ҳосил ояд. Ва самоъ он сирри муно-

[1] Моҳ бар мо аз гарданаи Видоъ (ҷоест, ки дар Мадина мусофирони Маккаро то он ҷо бадрақа мекардаанд) тулӯъ кард. То он гоҳ ки хонандагон Худоро бихонанд, бар мо шукр воҷиб аст.

сибатро, ки рӯҳи одамиро ҳаст бо олами арвоҳ, биҷунбонад, то бувад, ки ӯро ба куллият аз ин олам биситонад, то аз ҳар чи дар ин олам равад, бехабар шавад; ва бошад, ки қуввати аъзои вай низ соқит шавад; ва бияфтаду аз ҳуш биравад. Ва он чи аз ин аҳвол дуруст бошад, вайро асл бувад, дараҷаи он бузург бувад ва он касеро, ки бад-он имон бувад ва ҳозир бувад, аз баракоти он низ маҳрум набувад. Валекин ғалат андар ин низ бисёр бошад ва пиндорҳои хато бисёр афтад ва нишонии ҳаққу ботили он пирони пухта ва роҳрафта донанд; ва муридро мусаллам набошад, ки аз сари хеш самоъ кунад бад-он ки тақозои он дар дили вай падид ояд.

Ва Алии Ҳаллоҷ яке буд аз муридони шайх Абулқосими Гургонӣ, дастурӣ хост дар самоъ, гуфт: «Ҳеҷ махӯр, пас аз он таоми хуш бисоз, агар самоъ ихтиёр кунӣ бар таом, он гоҳ ин тақозои самоъ ба ҳақ бошад ва туро мусаллам бувад». Аммо муриде, ки вайро ҳанӯз аҳволи дил пайдо наёмада бошад ва роҳи ҳақ ба муомилат надонад, ё пайдо омада бошад, валекин шаҳват ҳанӯз аз вай тамом шикаста нашуда бошад, воҷиб бувад ба пир, ки вайро аз самоъ манъ кунад, ки зиёни вай аз суд беш бувад.

Ва бидон, ки ҳар ки самоъро ву ваҷдрову аҳволи сӯфиёнро инкор кунад, аз мухтасарии хеш инкор кунад; ва маъзур бувад дар он инкор, ки чизе, ки вайро набошад, бад-он имон душвор тавон овардан. Ва ин ҳамчун муханнас (хуносо, нару мода) бувад, ки вайро бовар набувад, ки дар сӯҳбат лаззат ҳаст, чи лаззат ба қуввати шаҳват дартавон ёфт, чун вайро шаҳват наёфаридаанд, чӣ гуна донад? Ва агар нобино лаззати назора дар сабза ва оби равон инкор кунад, чӣ аҷаб, ки вайро чашм надодаанд ва он лаззат бад-он дартавон ёфт; ва агар кӯдак лаззати риёсат ва салтанату фармон додан ва мамлакат доштан инкор кунад, чӣ аҷаб, ки вай роҳи бозӣ донад, дар мамлакат доштан чӣ роҳ барад?

Ва бидон, ки халқ дар инкори аҳволи сӯфиён – он ки донишманд аст ва он ки омӣ аст – ҳама чун кӯдаконанд, ки чизеро, ки бад-он ҳанӯз нарасидаанд, мункаранд. Ва он касе, ки андак мояи зиракӣ дорад, иқрор диҳад ва гӯяд, ки: «Маро ин ҳол нест, валекин медонам, ки эшонро ҳаст», боре бад-он имон дорад ва раво дорад. Аммо он ки ҳар чи ӯро набувад, худ муҳол донад, ки дигаронро бувад, ба ғояти ҳамоқат бошад ва аз он қавм бошад, ки Ҳақ таъоло мегӯяд: «Ва из лам йаҳтаду биҳи фа сайақулуна ҳозо ифкун қадимун»[1].

## — ФАСЛ —

[1] Ва чун бад-он роҳ наёфтанд, мегӯянд, ки ин дурӯғе кӯҳна аст.

### [Самоъ дар куҷо ҳаром бувад]

Бидон, ки он ҷо ки самоъ мубоҳ гуфтем, ба панҷ сабаб ҳаром шавад, бояд ки аз он ҳазар кунад:

**Сабаби аввал**

Он ки аз зане шунавад, ё аз кӯдаке, ки дар маҳалли шаҳват бувад, ки ин ҳаром бувад, агарчи касеро, ки дил ба кори ҳақ мустағрақ бувад; чи: шаҳват дар асли офариниш ҳаст ва чун сурате некӯ дар чашм ояд, шайтон ба муованати он бархезад ва самоъ ба ҳукми шаҳват шунавад. Ва самоъ аз кӯдаке, ки маҳалли фитна набошад, мубоҳ аст ва аз зане, ки зиштрӯ бувад, мубоҳ нест: чи вайро мебинад; ва назар бар занон ба ҳар сифат, ки бошад, ҳаром аст. Аммо агар овоз шунавад аз пушти парда, агар бими фитна бувад, ҳаром бувад ва агар не – мубоҳ бувад; ва далел он ки ду зан дар хонаи Оиша разийаллоҳу ъанҳо суруд мегуфтанд ва бе шак расул алайҳиссалом овози эшон мешунид. Пас овози занон аврат – нест чун рӯи кӯдакон, валекин нигаристан дар кӯдакон дар шаҳват ва ҷое, ки бими фитна бошад, ҳаром аст ва овози занон низ ҳамчунин аст. Ва ин аҳвол бигардад: кас бошад, ки ба хештан эмин бошад ва кас бошад, ки битарсад; ва ин ҳамчунон бошад, ки ҳалоли хешро бӯса додан дар моҳи рамазон: ҳалол бувад касеро, ки аз шаҳвати хеш эмин бувад ва ҳаром бувад касеро, ки битарсад ки шаҳват вайро дар мубошират афканад ё аз инзол тарсад ба муҷарради бӯса додан.

**Сабаби дуввум**

Он ки бо суруду рубоб ва чангу барбат бувад ва рӯдҳо бошад ё нои ироқӣ бошад, ки дар вай наҳӣ омадааст, на ба сабаби он ки хуш бошад, ки агар касе нохуш ва номавзун занад, ҳам ҳаром бувад; лекин ба сабаби он ки ин одати шаробхорагон аст. Ва ҳар чи ба эшон махсус бошад ҳаром кардаанд ба табаийяти шароб ва бад-он сабаб ки шароб ба ёд диҳад ва орзуи он биҷунбонад. Аммо таблу шоҳин ва даф – агарчи дар вай ҷалоҷил (занг, зангӯла) бувад, ҳаром нест, ки андар ин чизе наёмада аст; ва ин чун рӯдҳо нест; ин на шиори шаробхорагон аст. Пас бар он қиёс натавон кард; балки даф худ задаанд пеши расул алайҳиссалом ва фармудааст задани он дар арӯсӣ ва бад-он ки ҷалоҷил дарафзоянд, ҳаром нашавад.

Ва табл ҳоҷиёнрову ғозиёнро худ расм аст задан, аммо табли муханна-

сон худ ҳаром бувад, ки он шиори эшон аст. Ва он табле дароз бувад, миёнаборик ва ҳар ду сар паҳн; аммо шоҳин – агар ба сар фурӯ бувад ва агар на – ҳаром нест, ки шубононро одат будааст, ки мезадаанд. Ва Шофеӣ мегӯяд: «Далел бар он ки шоҳин ҳалол аст, он аст, ки овози он ба гуши расул омад алайҳиссалом, ангушт дар гӯш кард ва Ибни Умарро гуфт: «Гӯш дор, чун даст бидорад, маро хабар деҳ». Пас рухсат додан Ибни Умарро, то гӯш дорад, далели он аст, ки мубоҳ аст; аммо ангушт дар гӯш кардани вай далели он аст, ки ӯро дар он вақт ҳоле буда бошад шариф ва бузургвор, ки дониста бошад, ки он овоз ӯро машғул кунад, ки самоъ асаре дорад дар ҷунбонидани шавқи Ҳақ таъоло, то наздиктар расонад касеро, ки дар айни он кор набошад. Ва ин бузург бувад ба изофат бо зуафо, ки эшонро худ ин ҳол набувад; аммо касе, ки дар айни кор бошад, бувад ки самоъ ӯро шоғил бувад ва дар ҳаққи вай нуқсон бувад. Пас нокардани самоъ далели ҳаромӣ накунад, ки бисёр мубоҳ бошад, ки даст бидоранд. Аммо дастурӣ додан далели мубоҳӣ кунад қаъан, ки онро ваҷҳе дигар набошад.

**Сababи саввум**

Он ки дар суруд фаҳш бошад, ё ҳиҷо бошад, ё таън бувад дар аҳли дин, чун шеъри равофиз (фирқае аз мусалмонони шиа), ки дар саҳоба гӯянд, ё сифати зане бошад маъруф, ки сифати занон пеши мардон гуфтан раво набошад, ин ҳама шеърҳо гуфтан ва шунидани вай ҳаром аст. Аммо шеъре, ки дар вай сифати зулфу хол ва ҷамол бувад ва ҳадиси висолу фироқ ва он чи одати ушшоқ аст, гуфтану шунидани он ҳаром нест. Ва ҳаром бад-он гардад, ки касе дар андешаи хеш он ба зане, ки вайро дӯст дорад ё бар кӯдаке фуруд орад, он гоҳ андешаи вай ҳаром бувад. Аммо агар ба зан ва канизаки хеш самоъ кунад, ҳаром набувад.

Аммо сӯфиён ва касоне, ки эшон ба дӯстии Ҳақ таъоло мустағрақ бошанд ва самоъ бар он кунанд, ин байтҳо эшонро зиён надорад, ки эшон аз ҳар яке маъние фаҳм кунанд, ки дархури ҳоли эшон бошад, то бошад ки аз «зулф» зулмати куфр фаҳм кунанд ва аз «нури рӯй» нури имон фаҳм кунанд ва бошад ки аз «зулф» силсилаи ашколи ҳазрати Илоҳият фаҳм кунанд, чунон ки шоир гӯяд:

*Гуфтам: бишуморам сари як ҳалқаи зулфаш,*
*То бӯ, ки ба тафсил сари ҷумла барорам.*
*Хандид ба ман бар сари зулфинаки мушкин*
*Як печ бипечиду ғалат кард шуморам.*

Ки аз ин «зулф» силсилаи ашколи ҳазрати Илоҳият фаҳм кунанд, ки касе, ки хоҳад, ки ба тасарруфи ақл ба вай расад – ба он ки сари мӯе аз аҷоиби ҳазрати Илоҳият бишиносад – ба як печ ки бар вай афтад, ҳама шуморҳо ғалат шавад ва ҳама ақлҳо мадҳуш шавад. Ва чун ҳадиси шароб ва мастӣ бувад дар шеър, на он зоҳир фаҳм кунанд, масалан, чун шоир гӯяд:

*Гар май ду ҳазор ратл барпаймоӣ,*
*То май нахӯрӣ, набошадат шайдоӣ.*

Он фаҳм кунанд, ки кори дин ба ҳадис ва тааллум рост наёяд, ки ба завқ ростояд, агар бисёрии ҳадиси муҳаббат ва ишқу зӯҳд ва таваккулу дигар маъонӣ бигӯӣ ва дар ин (дар ин боб, дар ин мавзӯъ) китоб тасниф кунӣ ва коғази бисёр дар ин сиёҳ кунӣ, ҳеч судат накунад, то бад-он сифат нагардӣ.

Ва он чи аз байтҳои харобот гӯянд, ҳам чизе дигар фаҳм кунанд, масалан, чун гӯянд:

*Ҳар к-ӯ ба харобот нашуд, бедин аст,*
*Зеро ки харобот усули дин аст.*

Эшон аз ин харобот харобии сифоти башарият фаҳм кунанд, ки усули дин он аст, ки ин сифот, ки ободон аст, хароб шавад, то он ки нопайдост дар гавҳари одамӣ, пайдо ояд ва ободон шавад.

Ва шарҳу фаҳми он дароз бувад, ки ҳар касеро дархури назари худ фаҳми дигар бошад. Валекин сабаби гуфтан он аст, ки гурӯҳе аз аблаҳон ва гурӯҳе аз мубтадиъон бар эшон ташнеъ мезананд, ки: «Эшон ҳадиси санам ва зулфу хол ва мастиву харобот мегӯянду мешунаванд; ва ин ҳаром бошад. Ва мепиндоранд, ки ин худ ҳуҷҷате азим аст, ки бигуфтанд ва таъне азим бикарданд, ки аз ҳоли эшон хабар надоранд балки самоъи эшон худ бошад (мумкин аст, шояд) ки на бар маънии байт бошад, ки (балки) бар муҷарради овоз бошад, ки аз овози шоҳин худ самоъ афтад, агарчи маънӣ надорад.

Ва аз ин бувад, ки касоне, ки тозӣ (арабӣ) надонанд, эшонро бар байтҳои тозӣ самоъ афтад ва аблаҳон механданд, ки вай ин надонад, самоъ чаро мекунад? Ва ин аблаҳ ин миқдор надонад, ки шутур низ тозӣ надонад ва бошад, ки сабаби ҳидои (овози махсуси сорбонон) араб бар

мондагӣ чандон бидавад – ба қуввати самоъу нишот – бо он бори гарон, ки чун ба манзил расад ва аз самоъ даст бидорад, дарҳол бияфтад ва ҳалок шавад; бояд ки ин аблаҳ бо шутур ҷангу мунозира кунад, ки ту тозӣ намедонӣ, ин чӣ нишот аст, ки дар ту пайдо меояд?

Ва бошад низ, ки аз байти тозӣ чизе фаҳм кунанд, ки он на маънии тозӣ бувад, лекин чунон ки эшонро хаёл афтад, ки на мақсуди эшон тафсири шеър аст. Яке мегуфт: «Ва мо зоранӣ фӣ-н-навми, илло хайолукум»[1], сӯфие ҳол кард, гуфтанд: «Ҳол чаро кардӣ, ки худ надонӣ, ки вай чӣ мегӯяд?» Гуфт: «Чаро надонам? Мегуяд: Мо зорем! Рост мегӯяд, ки ҳама зорем ва дармондаем ва дар хатарем». Пас самоъи эшон бошад ки чунин бувад ва ҳар киро коре ба дил ғалаба гирифт, ҳар чи шунавад, он шунавад ва ҳар чи бинад, он бинад. Ва касе, ки оташи ишқ – дар ҳақ ё дар ботил надида бошад, ин вайро маълум нашуда бошад.

**Сабаби чаҳорум**

Он ки шунаванда ҷавон бошад ва шаҳват бар вай ғолиб ва дӯстии Ҳақ таъоло худ нашиносад, ки ғолиб он бувад, ки чун ҳадиси зулфу хол ва сурати некӯ шунавад, шайтон пой бар гардани ӯ ниҳад ва шаҳвати вайро биҷунбонад ва ишқи некувонро дар дили вай ороста гардонад ва он аҳволи ошиқон, ки мешунавад, вайро низ хуш ояд ва орзу кунад ва дар талаби он истад, то вай низ ба тариқи ишқ бархезад.

Ва бисёранд аз занону мардон, ки ҷомаи сӯфиён доранд ва бад-ин кор машғул шудаанд ва он гоҳҳам ба иборати томот инро узрҳо ниҳанд ва гӯянд: «Фалонро савдое ва шӯре падид омадааст ва хошоке дар роҳи ӯ афтода». Ва гӯянд, ки ишқ доми ҳақ аст, вайро дар дом кашидаанд. Ва гӯянд: «Дили вай нигоҳ доштан ва ҷаҳд кардан, то вай маъшуқи хешро бинад, хайре бузург аст. Қавводагиро[2] зарифӣ ва некӯхӯӣ ном кунанд ва фисқро ва ливотатро (бо писарон даромехтан) шӯру савдо ном кунанд; ва бошад ки ин узри хешро гӯянд, ки: «Фалон пири моро ба фалон кӯдак назаре буд ва ин ҳамеша дар роҳи бузургон афтодааст; ва ин на ливотат аст, ки шоҳидбозӣ аст». Ва бошад ки гӯянд: «Айни рӯҳбозӣ бошад». Ва аз ин турраҳот ба ҳам бозниҳанд, то фазиҳати хеш ба чунин беҳудаҳо бипӯшанд. Ва ҳар ки эътиқод надорад, ки ин ҳаром аст ва фисқ аст, ибоҳатӣ аст ва хуни вай мубоҳ аст.

Ва он чи аз пирон ҳикоят кунанд, ки эшон ба кӯдаке нигаристанд; ё дурӯғ бошад, ки мегӯянд – барои узри хешро, ё агар нигариста бошанд,

---

[1] Дар хоб ҷуз андешаи шумо ҳеҷ кас ба дидори ман наёмад.

[2] Қаввод – касе, ки занону мардонро барои пайванди номашрӯъ роҳнамоӣ мекунад.

шаҳват набуда бошад, балки чунон ки касе дар себи сурх нигарад ё дар шукуфа нигарад ва ё бошад ки ин пирро низ хатое афтода бошад, ки на маъсум бошад. Ва бад-он ки пиреро хатое афтад ва ё бар вай маъсияте равад, он маъсият мубоҳ нашавад. Ва ҳикояти қиссаи Довуд барои он гуфтаанд, то ту гумон набарӣ, ки ҳеч кас аз чунин сағоир эмин шавад, агарчи бузург бувад; ва он навҳа ва гиристану тавбаи вай аз он ҳикоят кардаанд, то он ба ҳуҷҷат нагирӣ ва худро маъзур надорӣ.

Ва як сабаби дигар ҳаст ва он нодир бошад, ки касе бошад, ки вайро дар он ҳолат, ки сӯфиёнро бошад, чизҳо намоянд ва бошад ки ҷавоҳири малоика ва арвоҳи анбиё эшонро кашф афтад – ба мисоле; ва он гоҳ он кашф, бошад ки бар сурати одамӣ бошад ба ғояти ҷамол, ки мисол лобуд дархӯри ҳақиқати маънӣ бувад; ва чун он маънӣ ба ғояти камол аст, дар миёни маонии олами арвоҳ, мисоли вай аз олами сурат ба ғояти ҷамол бошад. Ва дар араб ҳеч кас некӯтар аз Диҳя ал-Калбӣ набуд ва расул алайҳиссалом Ҷабраилро алайҳиссалом ба сурати вай дид. Он гоҳ бошад ки чизе аз он кашф афтад бар сурати амраде (навҷавон, писари хушшакл) некӯ ва аз он лаззате азим бошад, чун аз он ҳол боз дарояд, он маънӣ боз дар ҳиҷоб шавад ва вай дар шавқу талаби он маънӣ афтад, ки он сурат мисоли вай буд. Ва бошад ки он маънӣ боз наёбад, он гоҳ агар чашми зоҳири вай бар сурати некӯ афтад, ки бо он сурат муносибат дорад, он ҳолат бар вай тоза шавад ва он маънии гумшударо бозёбад ва вайро аз он ваҷдеву ҳолате падид ояд. Пас раво бошад ки касе рағбат намуда бошад дар он ки сурати некӯ бинад барои бозёфтани ин ҳолат. Ва касе, ки аз ин асрор хабар надорад, чун рағбати вай бинад, пиндорад, ки вай ҳам аз он сифат менигарад, ки сифати вай аст, ки аз он дигар худ хабар надорад!

Ва дар ҷумла кори сӯфиён азим ва бохатар аст ва бағоят пӯшида аст ва дар ҳеч чиз чандон ғалат роҳ наёбад, ки дар он. Ин миқдор ишорат карда омад, то маълум шавад, ки эшон мазлуманд, ки мардумон пиндоранд, ки эшон аз ин ҷинс будаанд, ки дар ин рӯзгор падид омадаанд. Ва дар ҳақиқат мазлум он кас бувад, ки чунин пиндорад, ки бар хештан зулм карда бошад, ки дар эшон тасарруф кунад ё бар дигарон қиёс кунад.

**Сабабаи панҷум**

Он ки авом, ки самоъ ба одат кунанд – бар тариқи ишрату бозӣ, ин мубоҳ бошад, лекин ба шарти он ки пеша нагирад ва бар он мувозибат накунад, ки чунон ки баъзе аз гуноҳон сағира аст, чун бисёр шавад, ба

дарачаи кабира расад. Баъзе аз чизҳо мубоҳ аст, ба шарти он ки гоҳ-гоҳ бувад ва андак бувад, чун бисёр шавад, ҳаром шавад, ки зангиён як бор дар масҷид бозӣ карданд, расул алайҳиссалом манъ накард; агар он масҷидро бозигоҳ сохтандӣ, манъ кардӣ. Ва Оиша разийаллоҳу ъанҳо аз назора манъ накард, агар ҳамеша одат кардӣ, манъ кардӣ. Агар касе ҳамеша бо эшон мегардад ва пеша гирад, раво набошад; ва мазоҳ кардан гоҳ-гоҳ мубоҳ аст, валекин агар касе ҳамеша одат гирад, масхара бошад ва нашояд.

## Боби дуввум
## Дар осори самоъ ва одоби он

Бидон, ки дар самоъ се мақом аст: аввал фаҳм, он гоҳ ваҷд, он гоҳҳаракат; ва дар ҳар яке сухан аст.

**Мақоми аввал**

Дар фаҳм аст; аммо касе, ки самоъ ба табъу ғафлат шунавад, ё бар андешаи махлуқ кунад, хасистар аз он бувад, ки дар фаҳму ҳоли вай сухан гӯянд. Аммо он, ки ғолиб бар вай андешаи дин бошад ва ҳубби Ҳақ таъоло бувад, ин бар ду дарача бошад:

Дарачаи аввал — дарачаи мурид бошад, ки вайро дар талаби хеш ва сулуки роҳи хеш аҳвол мухталиф бошад, аз қабзу баст ва осонию душворӣ ва осори қабулу осори рад ва ҳамагӣ дили вай он фурӯ гирифта бошад, чун сухане шунавад, ки дар вай ҳадиси итоб ва қабулу рад ва васлу ҳаҷр ва қурбу бӯъд ва ризову сахат ва умеду навамедӣ ва фироқу висол ва хавфу амн ва вафо ба аҳду беаҳдӣ ва шодии висолу андӯҳи фироқ бувад – ва он чи бад-ин монад, ба аҳволи хеш танзил кунад ва он чи дар ботини вай бошад, афрӯхтан гирад ва аҳволи мухталиф бар вай падид ояд ва вайро дар он андешаҳои мухталиф бувад ва агар қоидаи илм ва эътиқоди ӯ муҳкам набувад, бошад ки андешаҳо афтад ва вайро дар самоъ, ки он куфр бошад, ки дар ҳаққи Ҳақ таъоло чизе самоъ кунад, ки он муҳол бошад, чунон ки ин байт шунавад, масалан, ки:

*З-аввал ба манат майл буд, он майл куҷост?*
*В-имрӯз малул гаштӣ аз баҳри чарост?*

Ҳар муриде, ки вайро бадояте тезу равон буда бошад ва он гоҳ заифтар шуда бошад, пиндорад, ки Ҳақ таъолоро ба вай инояте ва майле будааст ва акнун бигардида ва ин тағайюр дар ҳаққи Ҳақ таъоло фаҳм кунад. Ин куфр бувад, балки бояд ки донад, ки тағайюрро ба Ҳақ роҳ набувад: Вай муғаййир аст ва мутағаййир нест[1]; бояд ки донад, ки сифати Вай бигардида аст, то он маънӣ, ки кушода буд, дар ҳиҷоб шуд. Аммо аз он ҷониб худ ҳаргиз манъ ва ҳиҷобу малол набошад, балки даргоҳ кушода аст, ба масал чун офтоб, ки нури вай мабзул аст (бахшида шуда аст), магар касеро, ки паси деворе шавад ва аз вай дар ҳиҷоб афтад, он гоҳ тағайюр дар вай омада бошад, на дар офтоб, бояд ки гӯяд:

*Хуршед баромад, эй нигорин, дер аст*
*Бар банда агар натобад, аз идбир[2] аст.*

Бояд ки ҳаволаи ҳиҷоб ба идбори хеш кунад ва ба тақсире, ки бар вай рафта бошад, на ба Ҳақ таъоло. Мақсуд аз ин мисол он аст, ки бояд ки ҳар чи сифоти нуқс аст ва тағайюр аст, дар ҳаққи хеш ва нафси хеш фаҳм кунад; ва ҳар чи ҷамолу ҷалоли вуҷуд аст, дар ҳаққи Ҳақ таъоло фаҳм кунад; агар ин сармоя надорад аз илм, зуд дар куфр афтад ва надонад. Ва бад-ин сабаб аст, ки хатари самоъ бар дӯстии Ҳақ таъоло азим аст.

Дараҷаи дуввум он бошад, ки аз дараҷаи муридон дар гузашта бошад ва аҳволи мақомот бозпас карда бошад ва ба ниҳояти он ҳол расида бувад, ки онро фано гӯянд ва нестӣ – чун изофат кунанд бо ҳар чи ҷуз ҳақ аст – ва тавҳид гӯянд ва ягонагӣ – чун ба ҳақ изофат кунанд. Ва самоъи ин кас на бар сабили фаҳми маънӣ бошад, балки чун самоъ ба вай расад он ҳоли нестӣ ва ягонагӣ бар вай тоза шавад ва ба куллият аз хештан ғоиб шавад ва аз ин олам бехабар шавад ва бошад ки ба масал агар дар оташ афтад, хабар надорад; чунон ки шайх Абулҳасани Нурӣ раҳматуллоҳа ъалайҳи дар самоъ ба ҷое дардавид, ки най даравида буданд ва ҳама пояш мебурид, бехабар; ва самоъи ин тамомтар бувад. Аммо самоъи муридон ба сифоти башарият омехта бувад ва ин он бувад, ки вайро аз худ ба куллият биситонад, чунон ки он занон, ки Юсуфро диданд, ҳама худро фаромӯш карданд ва даст буриданд.

Ва бояд ки ин нестиро инкор накунӣ ва гӯӣ: ман вайро мебинам, чӣ гуна нест шудааст? Ки вай на он аст, ки ту мебинӣ, ки он шахс аст ва чун бимирад, ҳам мебинӣ ва вай нест шуда. Пас ҳақиқати вай он маънии ла-

[1] Гардонанда аст ва гарданда нест.
[2] Идбир – бадбахтӣ.

тиф аст, ки маҳалли маърифат аст. Чун маърифати чизҳо аз вай ғоиб шуд ҳама дар ҳаққи вай нест шуд. Ва чун ҷуз зикри Ҳақ таъоло намонд, ҳар чи фонӣ буд, бишуд ва ҳар чи боқӣ буд, бимонд. Пас маънии ягонагӣ ин бувад, ки чун ҷуз Ҳақ таъолоро набинад, гӯяд: ҳама Худи Ӯст ва ман наям; ва боз гӯяд: ман худ Ӯям. Ва гурӯҳе аз ин ҷо ғалат кардаанд ва ин маъниро ба ҳулул[1] иборат кардаанд; ва гурӯҳе ба иттиҳод иборат кардаанд. Ва ин ҳамчунин бошад, ки касе ҳаргиз оина надида бошад, дар вай нигарад, сурати худ бинад, пиндорад, ки дар оина фуруд омад, ё пиндорад, ки он сурат худ сурати оина аст, ки сифати оина худ он аст, ки сурху сапед бинамояд; агар пиндорад, ки дар оина фуруд омад, ин ҳулул бувад; ва агар пиндорад, ки оина худ сурати вай шуд, ин иттиҳод бувад; ва ҳар ду ғалат аст, балки ҳаргиз оина сурат нашавад ва сурат оина нашавад; валекин чунон намояд ва чунон пиндорад касе, ки корҳо тамом нашинохта бувад. Ва шарҳи ин дар чунин китоб душвор тавон гуфт, ки илми ин дароз аст.

**Мақоми дуввум**

Чун аз фаҳм фориғ шуд, ҳоле аст, ки аз фаҳм падид ояд, ки онро ваҷд гӯянд. Ва «ваҷд» ёфтан бувад; ва маънӣ он бувад, ки ҳолате ёфт, ки пеш аз ин набуд. Ва дар ҳақиқати ин ҳолат сухани бисёр аст, ки он чист. Ва дуруст он аст, ки он як навъ набувад, балки анвоъи бисёр бувад, аммо ду ҷинс бошад: яке аз ҷинси аҳвол бувад ва яке аз ҷинси мукошифот.

Аммо аҳвол – чунон бувад, ки сифате аз они вай ғолиб шавад ва вайро чун маст гардонад; ва он сифат, гоҳ шавқ бувад; ва гоҳ хавф ва гоҳ оташи ишқ бувад; ва гоҳ талаб бувад; ва гоҳ андӯҳе бувад; ва гоҳҳасрате бувад. Ва ақсоми ин бисёр аст. Аммо чун он оташ дар дил ғолиб шуд, дуди он бар димоғ шавад ва ҳавоси вайро ғалаба кунад, то набинад ва нашунавад – чун хуфта; ё агар бинад ва бишунавад, аз он ғофил ва ғоиб бувад – чун маст.

Ва навъи дигар мукошифот аст, ки чизҳо намудан гирад, аз он чи сӯфиёнро бошад, баъзе дар кисвати мисол ва баъзе сареҳ; ва асари самоъ дар он аз он ваҷҳ аст, ки дилро софӣ кунад ва чун оина бошад, ки гарде бар вай нишаста бошад ва пок кунанд аз он гард, то он сурат дар вай падид ояд. Ва ҳар чи аз ин маънӣ иборат тавон овард, илме бошад ва қиёсе ва мисоле; ва ҳақиқати он ҷуз он касро маълум набувад, ки бад-он расида бошад. Он гоҳҳар касро қадамгоҳи хеш маълум бувад, агар дар дигаре

---

[1] Дохил шудан ва фурӯ рафтан – эътиқод бо ин ки Худои таъоло дар бадани ашхос ва ашё қарор мегирад.

тасарруф кунад, ба қиёси қадамгоҳи хеш кунад. Ва ҳар чи ба қиёс бошад, аз вараҷи илм бувад, на аз вараҷи завқ. Аммо ин миқдор гуфта меояд, то касоне, ки эшонро аз ин ҳол тазаввуқ набошад, боре бовар кунанд ва инкор накунанд, ки он инкор эшонро зиён дорад. Ва сахт аблаҳ бувад касе, ки пиндорад, ки ҳар чи дар ганҷинаи вай набувад, дар хизонаи мулук набувад ва аблаҳтар аз вай касе бувад, ки хештанро бо мухтасарии хеш подшоҳе донад ва гӯяд, ки ман худ ба ҳама расидаам ва ҳама маро гашт ва ҳар чи маро нест, худ нест. Ва ҳама инкорҳо аз ин ду аблаҳӣ хезад.

Ва бидон, ки ваҷд бошад ки батакаллуф бувад; ва он айни нифоқ бувад, магар он ки ба такаллуф асбоби он ба дил меорад, то бошад ки ҳақиқати ваҷд падид ояд. Ва дар хабар аст, ки чун Қуръон шунавӣ, бигирйӣ; ва агар гиристан наёяд, такаллуф кунӣ; маънӣ он аст, ки ба такаллуф асбоби ҳузн ба дил оварӣ. Ва ин такаллуфро асар аст, бошад ки ба ҳақиқат адо кунад.

Суол: Агар касе гӯяд, ки чун самоъи эшон ҳақ аст ва барои Ҳақ аст, бояд ки дар даъватҳо муқриёнро (қорӣ, Қуръонхон) нишондандӣ ва Қуръон хондандӣ, на қавволонро (овозхон), ки суруд гӯянд, ки Қуръон каломи Ҳақ аст: самоъ аз вай авлотар?

Ҷавоб: Он аст, ки самоъ аз оёти Қуръон бисёр бошад ва ваҷд аз он бисёр падид ояд; ва бисёр бошад ки аз самоъи Қуръон беҳуш шаванд; ва бисёр кас будааст, ки дар он ҷон додааст. Ва ҳикоёти он овардан дароз аст ва дар китоби «Эҳё» ба тафсил гуфтаем. Аммо сабаби он ки бадали муқрӣқаввол нишонанд ва бадали Қуръон суруд гӯянд, панҷ аст:

**Аввал он ки** оёти Қуръон ҳама бо ҳоли ошиқон муносибат надорад, ки дар Қуръон қиссаи кофирон ва ҳукми муомилоти аҳли дунё ва чизҳои дигар бисёр аст, ки Қуръон шифои ҳама аснофи халқрост. Чун муқрӣ ба мисли ин оят бархонад, ки: «Модарро аз мерос шашяк бувад ва хоҳарро нима бувад»; ё ин ки: «Занеро шӯй бимирад, чаҳор моҳу даҳ рӯз иддат бояд дошт»; ва амсоли ин, оташи ишқро тез нагардонад, магар касе, ки бағоят ошиқ бувад ва аз ҳар чизе вайро самоъ бувад, агарчи аз мақсуд дур бувад; ва ончунон нодир бувад.

**Сабаби дуввум** он ки Қуръон бештар ёд доранд ва бисёр хонанд. Ва ҳар чи бисёр шунида ояд, огоҳӣ ба дил надиҳад дар бештари аҳвол, ё байте, ки касе пешин бор бишунавад ва бар он ҳол кунад, бори дуввум бад-он ҳол ҳозир наёяд. Ва суруди нав бартавон гуфт ва Қуръони нав барнатавон хонд. Ва чун араб меомаданд дар рӯзгори расул алайҳиссалом ва Қуръон тоза мешуниданд ва мегиристанд ва аҳвол бар эшон падид меомад, Абӯбакр гуфт разийаллоҳу анҳу: «Кунно камо кун-

тум сумма қасат кулубуно»; гуфт: «Мо низ ҳамчун шумо будем, акнун дили мо сахт шуд, ки бо Қуръон қарор гирифт ва хӯ кард». Пас ҳар чи тоза бувад, асари он беш бувад.

Ва барои ин буд, ки Умар разийаллоҳу анҳу ҳоҷро фармудӣ, то зудтар ба шаҳрҳои хеш раванд, гуфт: «Тарсам, ки чун хӯ кунанд бо Каъба, он гоҳҳурмати он аз дили эшон бархезад».

**Сабаби сеюм** он ки бештари дилҳо ҳаракат накунад, то вайро ба вазне ва илҳоне наҷунбонӣ. Ва барои ин аст, ки бар ҳадис самоъ кам афтад, балки бар овози хуш афтад, чун мавзун бувад ва ба илҳон бувад; ва он гоҳҳар дастоне (нағма, оҳанг, тарзи овоз) ва роҳе асари дигар дорад. Ва Қуръон нашояд, ки ба илҳон афканад ва бар он дастон рост кунанд ва дар вай тасарруф кунанд; ва чун беилҳон бувад, сухани муҷаррад намояд, магар оташе гарм бувад, ки бад-он барафрӯзад.

**Сабаби чаҳорум** он ки илҳонро низ мадад бояд дод ба овозҳои дигар, то асар бештар кунад, чун қасаб (най) ва таблу дафу шоҳин. Ва ин сурати ҳазл дорад ва Қуръон айни ҷид аст, вайро сиёнат бояд кард, ки бо чизе ёр кунанд, ки дар чашми авом он сурати ҳазл дорад; чунон ки расул алайҳиссалом дар хонаи Рабеъ бинти Масъуд шуд; он канизакон даф мезаданд ва суруд мегуфтанд, чун вайро бидиданд, саной вай ба шеър гуфтан гирифтанд, гуфт: «Хомӯш бошед, ҳамон ки мегуфтед, бигӯед»; ки саной вай айни ҷид бувад, бар даф гуфтан, ки сурати ҳазл дорад, нашояд.

**Сабаби панҷум** он ки ҳар касеро ҳолате бошад, ки ҳарис бувад бар он, ки байте шунавад мувофиқи ҳоли хеш, чун мувофиқ набувад, онро кореҳ бошад ва бошад ки гӯяд: «Ин магӯй ва дигаре гӯй». Ва нашояд Қуръонро дар маъраз овардан, ки аз он кароҳият ояд; ва бошад ки ҳама оятҳо мувофиқи ҳоли ҳар касе набошад; агар байте мувофиқи ҳоли вай набошад, вай бар вафқи ҳоли хеш танзил кунад, ки воҷиб нест, ки аз шеър он фаҳм кунӣ, ки шоир хостааст, аммо Қуръонро нашояд, ки танзил кунӣ бар андешаи хеш; ва он маънии қуръонӣ бигардонӣ.

Пас сабаби ихтиёри машоих қавволро ин будааст, ки гуфта омад. Ва ҳосили ин маонӣ ду сабаб аст: яке заъфи шунаванда ва дигар бузург доштани ҳурмати Қуръонро, то дар тасарруф ва андеша наяфтад.

### Мақоми сеюм

Дар самоъ ҳаракат ва рақсу ҷома даридан аст; ва ҳар чи дар он мағлуб бошад ва бе ихтиёр бувад бад-он маъхуз набувад; ва ҳарчи ба ихтиёр кунад, то ба мардум намояд, ки вай соҳиби ҳолат аст – ва набошад – ин ҳаром бувад ва ин айни нифоқ бувад.

Абулқосими Насрободӣ гуфт: «Ман мегӯям: ин қавм ба самоъ машғул бошанд, беҳтар аз он ки ба ғайбат». Абуамр ибни Нуҷайд гуфт: «Агар сӣ сол ғайбат кунад, бад-он нарасад, ки дар самоъ ҳолате намояд, ки ба дурӯғ бувад». Ва бидон, ки комилтар он бошад, ки самоъ мешунаваду сокин мебошад, ки ба зоҳири вай пайдо наёяд ва қуввати вай чунон бошад, ки хештан нигоҳ метавонад дошт, ки он ҳаракату бонги гиристан ҳам аз заъф бувад, лекин чунин қувват камтар бошад!

Ва ҳамоно маънии он ки Абӯбакр гуфт: «Кунно камо кунтум, сумма қасат қулубино» он бувад, ки: «Қавийат қулубино», яъне сахт ва бақувват шуд, ки тоқати он дорем, ки хештанро нигоҳ дорем. Ва он кас, ки хештан нигоҳ натавонад дошт, бояд ки то зарурат нарасад, хештан нигоҳ медорад.

Ҷавоне дар сӯҳбати Ҷунайд буд, чун самоъ шунид, бонг кард, Ҷунайд гуфт: «Агар беш чунин кунӣ, дар сӯҳбати ман нашоӣ». Пас вай сабр мекард ба ҷаҳде азим, то як рӯз чандон хештан нигоҳ дошт, ки ба охир як бонг кард ва шикамаш бишикофт ва фармон ёфт. Аммо касе, ки аз хештан ҳолате изҳор намекунад, рақс кунад ё ба такаллуф хештан ба гиристан орад, раво бувад ва рақс мубоҳ аст, ки зангиён дар масҷид рақс мекарданд, ки Оиша ба назора шуд. Ва расул гуфт алайҳиссалом: «Ё Алӣ, ту аз манӣ ва ман аз ту»; аз шодии ин рақс кард; чанд бор пой бар замин зад, чунон ки одати араб бошад, ки дар нишот шодӣ кунанд. Ва бо Ҷаъфар гуфт: «Ту ба ман монӣ ба халқу хулқ»; вай низ аз шодӣ рақс кард. Ва Зайд ибни Ҳорисаро гуфт: «Ту бародар ва мавлои моӣ» ва рақс кард аз шодӣ. Пас касе, ки мегӯяд, ки ин ҳаром аст, хато мекунад, балки ғояти ин он аст, ки бозӣ бошад ва бозӣ низ ҳаром нест. Ва касе, ки бад-он сабаб кунад, то он ҳолат, ки дар дили вай пайдо меояд, қавитар шавад, он худ маҳмуд бувад.

Аммо ҷома даридан ба ихтиёр нашояд ки ин зоеъ кардани мол бувад; аммо чун мағлуб бошад, раво бувад. Ва ҳарчанд, ки ҷома ба ихтиёр дарад, лекин бошад ки дар он ихтиёр музтар бошад, ки чунон шавад, ки агар хоҳад, ки накунад, натавонад, ки нолаи бемор агарчи ба ихтиёр бувад, лекин агар хоҳад, ки накунад, натавонад; ва на ҳар чи ба иродат ва қасд бувад, одамӣ аз он даст тавонад дошт ба ҳама вақтҳо: чун чунин мағлуб шуда бошад, маъхуз набувад.

Аммо он ки сӯфиён ҷома хирқа кунанд ба ихтиёр ва пораҳо қисмат кунанд, гурӯҳе эътироз кардаанд, ки ин нашояд ва хато кардаанд, ки карбос низ нашояд, ки пора кунанд, то пироҳан дӯзанд, валекин чун зоеъ накунанд ва барои мақсуде пора кунанд, раво бошад, ҳамчунин чун пораҳо

чаҳор сӯ кунанд барои он ғараз, то ҳамаро насиб бувад ва бар саҷҷодаву мураққаъ дӯзанд, раво бошад, ки агар касе ҷомаи карбосеро ба сад пора кунад ва ба сад дарвеш диҳад, мубоҳ бувад, чун ҳар порае чунон бошад, ки ба кор ояд.

## Одоби самоъ

Бидон, ки дар самоъ се чиз нигоҳ бояд дошт: замону макон ва ихвон, ки ҳар вақт дил машғулӣ бошад ё вақти намоз бувад, ё вақти таом хӯрдан бувад, ё вақте бувад, ки дилҳо бештар пароканда бувад ва машғул бошад, самоъ бефоида бувад.

Аммо макон: чун роҳгузаре бошад, ё ҷое нохуш ва торик бувад, ё ба хонаи золиме бувад, ҳама вақт шӯрида бувад.

Ва ихвон он бувад, ки бояд ки ҳар ки ҳозир бувад аҳли самоъ бувад ва чун мутакаббире аз аҳли дунё ҳозир бувад; ё қуррое мункир бошад, ё мутакаллифе ҳозир бувад, ки вай ҳар замон ба такаллуф ҳолу рақс кунад; ё қавме аз аҳли ғафлат ҳозир бошанд, ки эшон самоъ бар андешаи ботил кунанд ё ба ҳадиси беҳуда машғул бошанд ва ба ҳар ҷонибе менигаранд ва ба ҳурмат набошанд; ё қавме аз занони назорагӣ бошанд ва дар миёни қавми ҷавонон бошанд, агар аз андешаи якдигар холӣ набошанд, ин чунин самоъ ба кор наёяд. Маънии ин, ки Ҷунайд гуфтааст, ки дар самоъ замон ва макону ихвон шарт аст, ин аст.

Аммо нишастан ба ҷое, ки занони ҷавон ба назора оянд ва мардони ҷавон бошанд аз аҳли ғафлат, ки шаҳват бар эшон ғолиб бувад, ҳаром бувад, ки самоъ дар ин вақт оташи шаҳват аз ҳар ду ҷониб тез кунад ва ҳар касе ба шаҳват ба ҷонибе нигарад ва бошад низ, ки дил овехта шавад ва он тухми бисёре фисқу фасод шавад, ҳаргиз чунин самоъ набояд кард.

Пас чун касоне, ки аҳли самоъ бошанд ва ба самоъ нишинанд, адаб он аст, ки ҳама сар дар пеш афкананд ва дар якдигар нанигаранд ва дасту сар наҷунбонанд ва такаллуфи ҳеч ҳаракат накунанд, балки чунон ки дар ташаҳҳуди намоз нишинанд ва ҳама дил бо Ҳақ таъоло доранд ва мунтазири он бошанд, ки чӣ футӯҳ падид ояд аз ғайбат ба сабаби самоъ ва хештан нигоҳ доранд, то ба ихтиёр барнахезанд ва ҳаракат накунанд; ва чун касе ба сабаби ғалаботи ваҷд бархезад, бо вай мувофиқат кунанд, агар дастораш бияфтад, дасторҳо бениҳан. Ва ин ҳама агарчи бидъат аст ва аз саҳоба ба тобеин нақл накардаанд, лекин на ҳар чи бидъат бувад, нашояд ки бисёр бидъати некӯ бошад, ки Шофеӣ мегӯяд раҳматуллоҳи алайҳи: «Ҷамоат дар таровеҳ вазъи Умар аст разийаллоҳу анҳу ва ин

бидъате некӯст». Пас бидъати мазмум он бувад, ки бар мухолифати суннате бувад. Аммо ҳусни хулқ ва дили мардумон шод кардан дар шаръ маҳмуд аст. Ва ҳар қавмеро одате бошад ва бо эшон мухолифат кардан дар ахлоқи эшон бадхӯӣ бошад ва расул алайҳиссалом гуфтааст: «Холиқи-н-носа би ахлоқиҳим» – «Бо ҳар касе зиндагонӣ бар вафқи одат ва хӯи вай кун»; чун ин қавм бад-ин мувофиқат шод шаванд ва аз ин мухолифат муставҳиш шаванд, мувофиқат аз суннат бувад; ва саҳоба мар расулро алайҳиссалом бар пой нахостандӣ, ки вай онро кореҳ буд, валекин чун ҷое одат бинанд, ки барнохостан муваҳҳиш бувад, бархостан бар пой дилхуширо авлотар, ки одати араб дигар аст ва одати аҷам дигар. Валлоҳу аълам.

## АСЛИ НӮҲУМ

### Амри маъруф ва наҳйи мункар аст

Ва ин қутбе аст аз ақтоби дин, ки ҳамаи анбиёро бад-ин фиристодаанд, чун ин мундарис (гум, маҳв) шавад ва аз миёни халқ бархезад, ҳамаи шаръ ботил шавад. Аммо илми ин дар се боб ёд кунем би изниллоҳи таъоло:

**Боби аввал** дар воҷибии вай.

**Боби дуввум** дар шурути ҳисбат.

**Боби саввум** дар мункарот, ки ғолиб аст дар одат.

### Боби аввал
### Дар вуҷуби он

Бидон, ки амри маъруф ва наҳйи мункар воҷиб аст; ва ҳар ки ба вақт бе узре бимонад, осӣ аст. Худои таъоло мегӯяд: «Ва-л-такун минкумумматун йадъуна ила-л-хайри ва йаъмуруна би-л-маъруфи ва йанҳавна ъани-л-мункари», фармон медиҳад ва мегӯяд, ки: «Бояд ки аз шумо гурӯҳе бошанд, ки кори эшон он бувад, ки халқро ба хайр даъват кунанд ва маъруф бифармоянд ва аз мункар боздоранд». Ва ин далел аст, ки фариза аст; валекин фарзи кифоят аст, ки чун гурӯҳе бад-ин қиём кунанд, кифоят бошад, аммо агар накунанд, ҳамаи халқ базаҳкор бошанд.

Ва мегӯяд: «Ал-лазина ин макканноҳум фӣ-л-арзи ақому-с-салота ва оту-з-закота ва амару би-л-маъруфи ва наҳав ъани-л-мункари»; амри маъруфро бо намоз ва закот ба ҳам ниҳод ва аҳли динро бад-ин сифат

кард. Ва расул гуфт алайҳиссалом: «Амри маъруф кунед, агар на, Худои таъоло бадтарини шуморо бар шумо мусаллат кунад, он гоҳ чун беҳтарини шумо дуо кунанд, нашунаванд!». Ва Сиддиқ ривоят мекунад, ки расул алайҳиссалом гуфт: «Ҳеч қавм нест, ки дар миёни эшон маъсият равад ва инкор накунанд (наҳӣ аз мункар накунанд), ки наздик бувад, ки Худои таъоло азобе фиристад, ки ҳамаро бирасад!» Ва гуфт: «Ҳамаи корҳои некӯ дар ҷанби ғазо кардан чун қатрае аст дар дарёи азим; ва ғазо кардан дар ҷанби амри маъруф чун қатрае аст дар дарёи азим». Ва гуфт: «Ҳар сухан, ки одамӣ гӯяд, ҳама бар вай аст (бар зарари вай аст), магар амри маъруф ва наҳйи мункар ва ёдкарди Худои таъоло». Ва гуфт: «Худои таъоло бегуноҳро – аз хавос – ба сабаби авом, азоб накунад, магар он вақт, ки мункар бинанд ва манъ тавонанд кардан ва хомӯш бошанд». Ва гуфт: «Ҷое манишинед, ки касеро ба зулм мекушанд ё мезананд, ки лаънат борад бар он кас, ки мебинад ва дафъ накунад». Ва гуфт: «Набояд ки ҳеч кас ҷое биистад, ки он ҷо ношоисте равад ва на ҳисбат кунад, ки он ҳисбат на аҷали вай пештар орад ва на рӯзии вай камтар кунад». Ва ин далел аст, ки дар сарои золимон ва ҷое, ки сангар бошад ва ҳисбат натавон кард, нашояд рафтан бе зарурате. Ва аз ин сабаб буд, ки бисёре аз салаф узлат гирифтаанд, ки бозорҳо ва роҳҳо холӣ аз мункарот надидаанд.

Ва расул гуфт алайҳиссалом: «Ҳар ки дар пеши вай маъсияте равад ва вай кореҳ бошад, ҳамчунон аст, ки ғоиб бошад ва агар дар ғайбати вай равад ва розӣ бошад, ҳамчунон аст, ки гӯӣ ба ҳузури вай меравад». Ва гуфт: «Ҳеч расул набувад, ки вайро ҳавориён буданд – яъне саҳоба, ки пас аз вай ба Китоби Худои таъоло ва суннати расул алайҳиссалом кор мекарданд, то он гоҳ ки пас аз эшон қавме падид омаданд, ки бар сари минбарҳо мешуданд ва сухани некӯ мегуфтанд ва муомилати зишт мекарданд; ҳақ аст ва фариза аст бар ҳар мӯъмине, ки ҷиҳод кунад бо эшон ба даст, агар натавонад – ба забон ва агар натавонад, ба дил ва вароп ин худ мусалмонӣ набошад». Ва гуфт: «Худои таъоло ваҳӣ фиристод ба фариштае, ки: фалон шаҳр зеру забар кун! Гуфт: «Бор Худоё, фалон кас, ки як тарфатулъайн гуноҳ накардааст, дар он ҷост, чӣ гуна кунам?» Гуфт: «Бикун, ки ҳаргиз як рӯй турш накард, ҷиҳати маъсияти дигарон».

Ва Оиша разийаллоҳу анҳо ривоят мекунад аз расул алайҳиссалом, ки гуфт: «Худои таъоло аҳли шаҳреро ҷумла азоб фиристод, ки дар вай ҳаждаҳҳазор мард буд, ки амали эшон чун амали паямбарон буд». Гуфтанд: «Чаро ё расулуллоҳ?» Гуфт: «Эро ки бар дигарон барои Худои таъоло хашм нагирифтанд ва ҳисбат накарданд». Бӯубайдаи Ҷарроҳ

мегӯяд, ки расулро гуфтам алайҳиссалом ки: «Аз шуҳадо кӣ фозилтар?» Гуфт: «Марде, ки бар султони ҷобир ҳисбат кунад, то вайро бикушад; ва агар накушад, ҳаргиз беш бар вай қалам наравад, агарчи бисёр умр ёбад». Ва дар хабар аст, ки: «Эзади таъоло ваҳй фиристод ба Юшаъ ибни Нун алайҳиссалом, ки: «Сад ҳазор мард аз қавми ту ҳалок хоҳам кард, ҳаштод ҳазор аз некмардон ва бист ҳазор ашрор». Гуфт: «Бор Худоё, некмардонро чаро ҳалок мекунӣ?» Гуфт: «Аз он ки бо дигарон душманӣ накарданд ва аз хӯрдану хостан ва муомилат кардан бо эшон ҳазар накарданд».

## Боби дуввум
## Дар шарти ҳисбат

Бидон, ки ҳисбат бар ҳамаи мусалмонон воҷиб аст. Ин илми ҳисбат ва шарти он донистан воҷиб бувад, ки ҳар фаризае, ки шароити он нашиносанд, гузордани он мумкин нашавад. Ва ҳисбатро чаҳор рукн аст: яке мӯҳтасиб; ва яке он, ки ҳисбат бар вай аст; ва яке он, ки ҳисбат дар вай аст; ва яке чи гунагии эҳтисоб.

### Рукни аввал
### Мӯҳтасиб аст

Ва шарти вай беш аз он нест, ки мусалмон ва мукаллаф бошад, ки ҳисбат ҳаққи дин гузордан аст; ҳар ки аз аҳли дин аст, аҳли ҳисбат аст. Ва хилоф аст, ки адолату дастурии султон шарт ҳаст ё не. Ва дуруст наздики мо он аст, ки шарт нест.

Аммо адолат ва порсоӣ чӣ гуна шарт бувад, ки агар ҳисбати касе хоҳад кард, ки ҳеч гуноҳ накунад, худ ҳаргиз ҳисбат сурат набандад, ки ҳеч кас аз маъсият маъсум набошад. Саид ибни Ҷубайр разийаллоҳу анҳу мегӯяд: «Агар мо ҳисбат он вақт кунем, ки ҳеч гуноҳ накунем, пас ҳаргиз ҳисбат накунем». Ҳасани Басриро гуфтанд, ки: «Касе гӯяд, ки халқро даъват макунед, то нахуст худро пок накунед?» Гуфт: «Шайтон дар орзуи ҳеч чиз нест, магар он ки ин калима дар дили мо ороста кунад, то дари ҳисбат баста шавад». Ва инсоф дар ин масъала он аст, ки бидонӣ ки ҳисбат аз ду гуна бувад:

Яке насиҳат ва ваъз. Ва ҳар ки коре мекунад ва касеро панд диҳад ва гӯяд: «Макун», ҷуз он ки бар вай хананд, ҳеч фоида набувад ва ваъзи вай ҳеч асар накунад. Ин ҳисбат фосиқро нашояд, балки бошад ки базаҳкор шавад, чун донад, ки нашунаванд ва бар вай ханданд, ки равнақи ваъз ва

ҳишмати шаръ дар чашми мардумон ботил шавад. Ва бад-ин сабаб аст, ки ваъзи донишмандоне, ки фисқи эшон зоҳир бувад, халқро зиён дорад ва эшон бад-он базаҳкор шаванд. Ва аз ин буд, ки гуфт расул алайҳиссалом: «Он шаб, ки маро ба Меъроҷ бурданд, қавмеро дидам, ки лабҳои эшон ба нохунбуре оташин мебуриданд, гуфтам: «Шумо кистед?» Гуфтанд: «Мо онем, ки ба хайр мефармудем ва худ намекардем ва аз шарр наҳй мекардем ва худ даст надоштем». Ваҳй омад ба Исо алайҳиссалом, ки: «Ё писари Марям, пештар худро панд деҳ, агар бипазирӣ, он гоҳ дигаронро панд деҳ ва агар не, аз Ман шарм дор».

Навъи дигари ҳисбат он аст, ки ба даст бувад ва ба қаҳр, чунон ки хамр бинад, бирезад ва чангу рубоб бишиканад; ва касе, ки қасди фасоде кунад, вайро ба қаҳр аз он манъ кунад. Ин фосиқро раво бошад, ки бар ҳар касе ду чиз воҷиб аст: яке он ки худ накунад ва дигаре он ки нагузорад, ки дигаре кунад, агар яке даст бидошт, дигареро чаро бояд дошт. Агар касе гӯяд: «Зишт бувад, ки касе ҷомаи абрешимин пӯшида ва боз ҳисбат кунад ва аз сари дигаре баркашад; ва худ шароб мехӯрад ва шароби дигарон мерезад!» Ҷавоб он аст, ки: «Зишт дигар бувад ва ботил дигар; ин аз он зишт бошад, ки муҳимтаре даст бидошт, на аз он ки ин нашояд, ки агар касе рӯза дорад ва намоз накунад, ин зишт бошад, ки аз муҳимтаре даст бидошт, на аз он ки рӯза доштан ботил бувад, лекин аз он ки намоз муҳимтар аст; ҳамчунин кардан аз фармудан муҳимтар аст, валекин ҳар ду воҷиб аст ва яке дар дигаре шарт нест, ки ин бад-он адо кунад, ки гӯяд: «Манъ кардан аз хамр бар вай воҷиб аст, бо он ки вай нахӯрад; чун хӯрад, ин воҷиб аз ӯ бияфтад»; ва ин муҳол бувад.

Ва аммо шарти дуввум ва он дастурии султон аст ва маншури ҳисбат[1] навиштан; ин низ шарт нест, ки бузургони салаф худ бар султонон ва хулафо ҳисбат кардаанд ва ҳикояти он дароз шавад. Ва ҳақиқати ин масъала бад-он маълум шавад, ки дараҷоти ҳисбат[2] бишиносӣ. Ва ҳисбатро чаҳор дараҷа аст:

**Дараҷаи аввал** панд додан аст ва тарсонидан ба Худои азза ва ҷалла; ва ин худ бар ҳамаи мусалмонон воҷиб аст, ба маншур чаро ҳоҷатояд? Балки фозилтарин ибодате он аст, ки султонро панд диҳад ва ба Худои таъоло битарсонад.

**Дараҷаи дуввум** сухани зишт аст, чунон ки гӯяд: ё фосиқ, ё золим, ё аҳмақ, ё ҷоҳил, аз Худой натарсӣ, ки чунин кунӣ? Ва ин суханҳо ҳама рост аст ва дуруст дар ҳаққи фосиқ гуфтан, ба ҳеч маншур ҳоҷат нест.

---

[1] Фармону ҳукм барои амри маъруф ва наҳйи мункар кардан.

**Дараҷаи сеюм** он ки ба даст манъ кунад: шароб бирезад ва рубоб бишиканад ва дастори абрешимин аз сари вай баргирад. Ва ин ҳамчун ибодат воҷиб аст. Ва ҳар чизе, ки дар боби аввал ривоят кардем, далел кунад бар он ки ҳар ки мӯъмин аст вайро ин салтанат додааст шаръ, бе дастурии султон.

**Дараҷаи чаҳорум** он ки бизанад ва ба задан ҳам бим кунад (тарсонад, таҳдид кунад); ва бошад ки чун он қавм дар муқобала оянд ва ба мадад ҳоҷат афтад, қавмеро ҷамъ кунад. Ва ин бошад ки ба фитна адо кунад – чун бе дастурии султон бошад – авлотар он бувад, ки ин бе дастурии султон набувад.

Ва на аҷаб, агар дараҷоти ҳисбат бигардад, ки агар фарзанде бар падар ҳисбат кунад, вайро беш аз насиҳат ба лутф мусаллам набошад. Ҳасани Басрӣ мегӯяд: «Панд диҳад ва чун хашмгин хоҳад шуд, хомӯш бошад». Аммо сухани дурушт гуфтан, чун аҳмақу ҷоҳил ва монанди ин, нашояд; ва задани вай худ албатта нашояд; ва куштани вай, агарчи кофир бувад ва задани вай дар ҳадд – агарчи писари ҷаллод бошад – нашояд. Ин авлотар бувад – агар тавонад, ки хамри вай бирезад ва ҷомаи абрешиминро дарз боз кунад ва чизеро, ки аз идрори ҳаром ситадааст, ба худованд расонад ва кӯзаи симин бишиканад ва сурат, ки бар девори нақш карда бошанд, табоҳ кунад ва амсоли ин. Зоҳир он аст, ки ин раво бувад, агарчи падар хашмгин шавад, ки кардани ин ҳақ аст ва хашми падар ботил аст. Ва ин тасарруфе нест дар нафси падар, чун задан ва дашном додан; ва мумкин бувад ки касе гӯяд, ки чун сахт ранҷур хоҳад шуд падар, накунад. Ҳасани Басрӣ мегӯяд раҳматуллоҳ: «Чун хашмгин хоҳад шуд, хомӯш бошад ва ваъз даст бидорад».

Ва бидон, ки ҳисбати хоҷа бар банда ва ҳисбати банда бар хоҷа ва ҳисбати зан бар шавҳар ва ҳисбати раият бар султон ҳамчунин бувад, ки ҳисбати фарзанд бар падар, ки ин ҳуқуқҳама муаккад аст азим. Аммо ҳисбати шогирд бар устод осонтар аст, чи он ҳурмат ба муҷарради дин аст, чун бад-он илм, ки аз вай омӯхтааст, кор кунад, муҳол набошад, балки олим, ки ба илми хеш кор накунад, ҳурмати хеш фурӯ ниҳода бошад.

## Рукни дуввум
## Он чи ҳисбат дар вай бувад

Бидон, ки ҳар коре, ки мункар бувад ва дар ҳол мавҷуд бошад ва муҳтасиб бе таҷассус он бишиносад ва ношоистагии он ба яқин маълум бошад, ҳисбат дар вай раво бувад. Ва аз ин ҷумла чаҳор шарт дар вай

маълум шавад.

**Шарти аввал** он ки мункар бошад,агарчи маъсият набошад ва агарчи сағира бувад, ки агар девона ё кӯдакеро бинад, ки бо баҳимае сӯҳбат мекунад, манъ бояд кард, агарчи инро маъсият нагӯянд, ки эшон мукаллаф наанд, валекин ин феъл худ дар шаръ мункар аст ва фоҳиш. Ва агар девонаро бинад, ки шароб мехӯрад, ё кӯдакро бинад, ки моли касе талаф мекунад, ҳам манъ бояд кард. Ва он чи маъсият бувад, агарчи сағира бошад, ҳисбат бояд кард, чун аврат бараҳна кардан дар гармоба; ва аз паси занон нигаристан; ва ба хилват бо эшон истодан; ва ангуштарии заррин ва ҷомаи абрешимин доштан; ва аз кӯзаи симин об хӯрдан ва мисли ин сағоир ҳама ҳисбат бояд кард.

**Шарти дуввум** он ки маъсият дар ҳоли мавҷуд бувад; аммо агар касе фориғ шуд аз хамр хӯрдан, пас аз он нашояд вайро ранҷонидан ҷуз ба насиҳат кардан; аммо ҳадд задан ҷуз султонро нашояд. Ҳамчунин касе, ки азм кунад, ки имшаб шароб бихӯрад, нашояд вайро ранҷонидан, ҷуз насиҳат кардан, ки бошад ки нахӯрад; ва чун гӯяд: «Нахоҳам хӯрд», нашояд гумони бад бурдан. Аммо чун бо зане ба хилват бинишинад, ҳисбат раво бувад пеш аз он ки қарор шавад, чи хилват нафси маъсият аст; балки агар бар дари гармобаи занон биистад, то чун берун меоянд, менигарад, ҳисбат бояд кард, ки ин истодан маъсият аст.

**Шарти сеюм** он ки маъсияти зоҳир бувад, бе таҷассуси мӯҳтасиб. Аммо таҷассус нашояд ва ҳар ки дар хона шуд ва дар бибаст, нашояд бе дастурии даршудан ва талаб кардан, то чи мекунад ва аз роҳи дару бом гӯш доштан, то овози рӯд шунавад ва ҳисбат кунад, балки ҳар чи Худои таъоло бипӯшонид, пӯшида бояд дошт, магар ки овози рӯд ва овози мастон берун мерасад, он гаҳ раво бошад бе дастурӣ даршудан ва ҳисбат кардан. Ва агар фосиқе чизе дар зери доман мебарад – ва раво бувад, ки хамр бошад – нашояд ки гӯяд: «Бинмой, то бибинам, ки чист», ин таҷассус бувад ва чун мумкин аст, ки хамр набошад, нодида пиндорад; аммо агар бӯи хамр биёяд, раво бувад, ки бирезад ва агар барбате (соз, тор) дорад, ки бузург бувад ва ҷомаи борик бувад, ки битавон донист, раво бувад, ки бияфканад; ва агар мумкин аст, ки чизе дигар аст, нодида бояд ангошт. Ва қиссаи Умар разийаллоҳу анҳу, ки ба боме фурӯ шуд ва якеро дид бо зане ва бо хамр, дар китоби ҳуқуқи сӯҳбат биёвардем ва маъруф аст. Ва як рӯз бар минбар мушоворат бо саҳоба кард, ки бигӯед, ки агар имом ба чашми хеш мункаре бинад, раво бувад, ки ҳадд занад? Гурӯҳе гуфтанд: «Раво бошад». Алӣ разийаллоҳу анҳу гуфт: «Ин корест, ки Худои азза ва ҷалла дар ду адл баста аст, ба як тан кифоят наяфтад. Ва

раво надошт, ки имом ба илми хеш дар вай кор кунад ва воҷиб дошт пӯшидан.

**Шарти чаҳорум** он кимаълум бувад ба ҳақиқат, ки он ношоист аст, на ба гумон ва иҷтиҳод. Пас шофеимазҳаброраво набувад, ки бар ҳанафимазҳаб эътироз кунад, ки бе валӣ никоҳ кунад ва шуфъаи ҷивор[1] ситонад ва амсоли ин. Аммо агар шофеимазҳаб, ки никоҳ бе валӣ кунад ё набизи хурмо хӯрад, бар вай эътироз раво бувад, ки мухолифат кардани соҳиби мазҳаби хеш наздики ҳеч кас раво набувад.

Ва гурӯҳе гуфтаанд, ки ҳисбат дар хамру зино ва чизе раво бувад, ки ҳаромии он ба иттифоқ ва яқин бувад, на ин ки ба иҷтиҳод бувад. Ва ин дуруст нест, ки иттифоқи муҳассилон он аст, ки ҳар ки ба хилофи иҷтиҳоди хеш ё ба хилофи иҷтиҳоди соҳиби мазҳаби хеш кор кунад, осӣ аст. Пас ин ба ҳақиқат ҳаром аст ҳар киро, ки дар қибла иҷтиҳод ба ҷиҳате адо кунад, ки пушт ба он ҷониб кунад ва намоз гузорад ва осӣ бувад, агарчи дигаре мепиндорад, ки вай мусиб (бар ҳақ, ҳақ) аст. Ва он ки мегӯяд, ки: «Раво бувад ҳар касе мазҳаби ҳар ки хоҳад, фаро гирад» – сухане беҳуда аст, эътимодро нашояд, балки ҳар касе, ки мукаллаф аст бад-он ки ба занни хеш кор кунад. Ва чун занни вай ин бувад – масалан, ки аз Шофеӣ олимтар аст, вайро дар мухолифати вай ҳеч узр набошад, ҷуз муҷарради шаҳват.

Аммо мубтадеъ, ки вай Худойро ҷисм гӯяд ва Қуръонро махлуқ гӯяд ва гӯяд: «Худойро натавон дид»; ва амсоли ин, бар вай ҳисбат бояд кард, агарчи Бӯҳанифа ва Молик ҳисбат накунанд, ки хатои он қавм қатъ аст ва дар фиқҳ хато ба қатъ маълум нашавад[2]. Валекин бар мубтадеъ ҳисбат дар шаҳре бояд кард, ки мубтадеъ ғариб ва нодир бувад ва бештар мазҳаби суннат доранд. Аммо чун ду гурӯҳ бошанд ва агар ту ба мубтадеъ ҳисбат кунӣ, вай низ бар ту ҳисбат кунад ва ба фитна адо кунад, инчунин нашояд, илло ба дастурии султони вақт.

## Рукни сеюм
## Он ки ҳисбат бар вай бувад

Ва шарти вай он аст, ки мукаллаф бувад, то феъли вай маъсият бувад ва ӯро ҳурмате набошад, ки монеъ бувад, чун падар, ки ҳурмати вай монеъ бувад аз ҳисбат кардани ба дасту истихфоф. Аммо девона ва кӯдакро

[1] Ҳаққи тақаддуме, ки барои шарики мулке дар мавқеъи фурӯши он мулк мавҷуд аст.

[2] Яъне хатое дар эътиқодиёт (мисли халқи Қуръон ва ҷуз он) ба қатъ маълум шавад, вале дар масоили фиқҳ аз қабили никоҳ ва ҷуз он, хато ба қатъ маълум нашавад.

аз фавоҳиш манъ кунем – чунон ки гуфтем – валекин инро ном ҳисбат набувад, балки агар сутурро бинем, ки ғаллаи мусалмонон мехӯрад, манъ кунем, барои нигоҳдошти моли мусалмонон. Валекин ин воҷиб набувад, магар он гоҳ ки осон бувад ва зиёне ҳосил наёяд, барои ҳаққи мусалмонӣ, чунон ки агар моли касе зоеъ хоҳад шуд ва ӯро шаҳодате бошад ва роҳ дур набошад, бар вай воҷиб бувад гувоҳӣ барои ҳаққи мусалмонон.

Аммо чун оқил моли касе итлоф кунад, ин зулм бувад ва маъсият, агарчи дар вай ранҷе бошад, ҳисбат бояд кард, ки аз маъсият даст бидоштан ва манъ кардан беранҷ набошад ва лобуд бибояд кашид, магар ки ранҷе бувад, ки тоқати он надорад ва аз он оҷиз ояд. Ва мақсуд аз ин ҳисбат кардан изҳори шаоири ислом аст. Пас таҳаммули ранҷ дар ин воҷиб аст, масалан, агар ҷое хамр бисёр бувад ва то он бирезад, монда хоҳад шуд, воҷиб ояд; ва агар гӯсфандони бисёр ғаллаи мусалмоне мехӯранд ва чун гӯсфандонро аз ғалла берун мекунад, рӯзгори вай табоҳ мешавад, нашояд ки рӯзгори худ дар ивази моли касе дигар барбод диҳад, аммо воҷиб бувад, ки дар ивази дин бидиҳад ва аз маъсият манъ кунад.

Ва дар ҳисбат низ ҳама ранҷе таҳаммул кардан воҷиб наёяд, ки дар он низ тафсиле аст. Ва тафсил он аст, ки агар оҷиз бувад, маъзур бувад ва ҷуз инкор ба дил воҷиб наёяд. Аммо агар оҷиз набувад, валекин тарсад, ки вайро бизананд ва ё донад, ки аз сухани вай фоидае нахоҳад буд, инро чаҳор сурат аст:

**Яке он ки** донад, ки вайро бизананд ва аз маъсият даст надоранд, бар вай воҷиб набувад, валекин мубоҳ бувад, ки ба даст ё ба забон эҳтисоб кунад ва бар захм сабр кунад, балки бар ин савоб ёбад, ки дар хабар аст, ки: «Ҳеч шаҳид аз он фозилтар нест, ки бар султони золим ҳисбат кунад ва вайро бикушанд».

**Дуввум он ки** донад, ки маъсият манъ тавонад кард ва ҳеч бим набувад: қодири мутлақ ин бувад ва агар накунад, осӣ бошад.

**Сеюм он ки** маъсият даст бинадоранд, валекин ӯро тавонанд зад – ҳисбат кардан ба забон воҷиб бувад, барои таъзими шаръро, ки чунон ки аз инкор ба дил оҷиз нест, аз инкор ба забон ҳам, ки сухани вай шояд бишунаванд, оҷиз нест.

**Чаҳорум он ки** маъсиятро ботил тавонад кард, валекин ӯро бизананд, чунон ки санге бар қароба ё хунб (хум) ва рубобу чанг занад ва бишиканад, ин воҷиб наёяд, лекин дар ҳисбат кардан, агар ӯро биранҷонанд, он ранҷ кашидан ва сабр кардан фозилтар. Агар касе гӯяд, ки: Худой ме-

фармояд: «Ва ло тулқу биайдикум ила-т-таҳлукати» – «Хештан дар таҳлука маяфканед», ҷавоб он аст, ки: Ибни Аббос мегӯяд, ки: «Мол нафақа кунед дар роҳи Худой, то ҳалок нашавед» ва Бароъ ибни Озиб мегӯяд разийаллоҳу анҳу: «Маънӣ он аст, ки: «Гуноҳ кунад ва он гоҳ гӯяд: тавбаи ман қабул накунанд». Ва Абӯубайда гӯяд: «Маънӣ он аст, ки: «Гуноҳ кунад ва пас аз он ҳеч хайр накунад».

Ва бар ҷумла раво бувад, ки як мусалмон хештанро бар саффи куффор занад ва ҷанг мекунад, то кушта шавад, агарчи хештанро дар таҳлука афканда бошад, лекин чун дар он фоида бошад, ки ӯ низ касеро бикушад, то дили куффор шикаста шавад ва гӯянд, ки мусалмонон ҳама ҳамчунин диловар бошанд, дар ин савоб бошад. Аммо агар нобиное ё оҷизе худро бар саф занад, раво набувад, ки ин худро бефоида ҳалок кардан бувад.

Ва ҳамчунин, агар ҳисбат ҷое кунанд, ки вайро бизананд ва биранҷонанд ва маъсият даст бинадоранд ва бар он салобат (сахтӣ), ки вай фаронамояд, дарде ва шикасте дар дили фосиқон падид нахоҳад омад ва касеро рағбати хайре нахоҳад буд, ҳам нашояд, ки зараре эҳтимол кардан бе фоидае, раво набувад.

Ва дар ин қоида ду ишкол аст: яке он ки бисёр аст ва ҳароси ӯ аз баддилӣ ва гумони бад бувад[1]; ва дигар он ки бошад ки аз задан натарсад, лекин аз ҷоҳу мол ва ранҷи хешон тарсад. Аммо дар аввал он аст, ки агар ба ғолиби занн донад, ки ӯро бизананд, маъзур бошад ва агар ғолиби занн он бувад, ки назананд, ҳаргиз дар ин маъзур набошад, ки ин эҳтимолу гумони бад ҳаргиз барнахезад. Ва агар дар шак бувад, мӯҳтамил бувад, ки гӯем: ҳисбат воҷиб аст ба яқин ва ба шак барнахезад; ва бошад ки гӯем: ҳисбат худ ҷое воҷиб ояд, ки ғолиби саломат бувад. Аммо ишколи дигар он аст, ки зараре, ки бошад, гоҳ бувад, ки бар мол бувад ё бар ҷоҳ ё бар тан ё бар хешон ва шогирдон; ё биими он бошад, ки забон бад-ӯ дароз кунанд, ё биими он бувад, ки дари фоидаи динӣ ва дунёӣ бар вай баста ояд; ва ақсоми ин бисёр аст ва ҳар якеро ҳукме аст. Ва он чи дар ҳаққи худ тарсад, ду қисм аст:

**Яке он ки** тарсад, ки чизе дар мустақбал ҳосил наояд; чунон ки агар бар устод ҳисбат кунад, дар таълими ӯ тақсир кунад; ва агар бар табиб ҳисбат кунад, илоҷи ӯро темор надорад; ва агар бар хоҷа ҳисбат кунад, идрори ӯ бозгирад ва ё чун вайро коре афтад, ҳимоят накунад. Ин ҳама он аст, ки бад-ин маъзур набошад, ки ин зараре нест, балки ҳароси фавт шудани зиёдатӣ аст дар мустақбал. Аммо агар дар вақте бувад, ки бад-он мӯҳтоҷ бошад; чунон ки бемор бувад ва табиб ҷомаи абрешимин дорад,

---

[1] Яъне ба воситаи камдилӣ хаёл мекунанд, ки агар ҳисбат кунад, ӯро хоҳанд зад.

агар ҳисбат кунад, назди ӯ наёяд; ва ё дарвеш ва оҷиз бувад ва қуввату таваккул надорад ва як кас бувад, ки ӯро нафақа медиҳад, агар ҳисбат кунад, бозгирад; ё дар дасти шарире монда бошад ва як тан бувад, ки ӯро ҳимоят медорад, ин ҳоҷатҳо дар вақт аст, баид набувад агар ӯро бад-ин узрҳо рухсат диҳем дар хомӯшӣ, ки ин зарар дар вақт зоҳир аст. Валекин ба аҳвол бигардад ва ин ба андеша ва иҷтиҳод тааллуқ дорад, бояд ки дини худро назар кунад ва эҳтиёт ба ҷой орад, то бе зарурат аз ҳисбат даст бинадорад.

**Қисми дуввум** он бувад, ки тарсад, ки чизе, ки ҳосил аст, фавт шавад, чунон ки мол фавт шавад, бад-он ки донад, ки мол биситонанд ва сарои ӯ хароб кунанд, ё саломат фавт шавад, ки бизананд, ё ҷоҳ фавт шавад бад-он, ки масалан, бараҳна ба бозораш баранд, агар тарсад, дар ин ҳама маъзур бувад. Аммо агар бар чизе тарсад, ки дар мурувват (обрӯ) қадҳ накунад, лекин таҷаммул ва руунатро зиён дорад, чунон ки пиёда ба бозор баранд ва нагузоранд, ки ҷомаи таҷаммул пӯшад, ё дар рӯи ӯ сухани дурушт гӯянд, ин ҳама зиёдатии ҷоҳ бувад ва ба чунин асбоб маъзур набошад, ки мувозибат бар чунин корҳо маҳмуд нест дар шаръ, аммо ҳифзи мурувват маҳмуд аст дар шаръ. Аммо агар аз он тарсад, ки ӯро айб кунанд ва забон дароз кунанд ва душман гиранд ва дар корҳо ӯро мутобиат накунанд, шак нест, ки ин узре набошад, ки ҳеч ҳисбат аз ин холӣ набувад, магар он маъсияти ғайбат бувад ва донад, ки агар ҳисбат кунад, даст аз он бинадоранд ва ӯро низ ғайбат кардан гиранд ва дар маъсият дарафзоянд, он гоҳ дар ин узр раво бувад.

Аммо агар аз ин маонӣ тарсад дар ҳаққи пайвастагон ва хешони худ, чун зоҳиде, ки донад, ки ӯро назананд ва мол надорад, ки биситонанд, лекин ба интиқоми ӯ хешону муттасилони ӯро биранҷонанд, ӯро нашояд ҳисбат кардан, чи зарар дар ҳаққи худ шояд ва дар ҳаққи дигарон нашояд; балки нигоҳ доштани ҳуқуқи эшон ҳаққи дин бувад; ва ин низ муҳим бошад.

## Рукни чаҳорум
## Чигунагии эҳтисоб аст

Бидон, ки ҳисбатро ҳашт дараҷа аст:

Аввал донистани ҳол; он гаҳ таърифи кардан он касро; он гоҳ панд додан; он гоҳ сухани дурушт гуфтан; он гоҳ ба даст тағйир кардан; он гоҳ ба захм бим кардан ва таҳдид кардан; он гоҳ силоҳ бар кашидан; ва ёварон хостан; ва ҳашр кардан (ҷамъият ҷамъ кардан); ва дар ин тартиб нигоҳ

доштан воҷиб аст.

**Дараҷаи аввал** донистани ҳол аст: бояд ки аввал ба яқин ва таҳқиқ бидонад, ки бе таҷассус зоҳир бошад; ва аз дару бом гӯш надорад; ва аз ҳамсоягон суол накунад; ва агар чизе дар зери доман доранд, даст фароз накунад, балки он гоҳ ки овози рӯд шунавад; ё бӯи хамр шунавад; ё бинад, он гоҳҳисбат кунад. Ва агар ду адл ӯро хабар диҳанд, қабул кунад; ва раво бошад, ки бе дастурӣ ба хона шавад ба қавли ду адл, аммо ба қавли як адл он авлотар, ки нашавад, ки сарои мулки ӯст ва ба қавли як адл ҳаққи мулки аввал ботил нашавад. Ва гӯянд, ки нақши ангуштарии Луқмон ин буд, ки: «Пӯшидани он чи дидӣ ба аён (зоҳир, ошкоро), авлотар аз расво кардан ба гумон».

**Дараҷаи дуввум** таъриф аст, ки бошад, ки касе коре кунад ва намедонад, ки нашояд, ки рустоие дар масҷид намоз кунад ва рукӯъу суҷуд тамом ба ҷой наёварад, ё дар кафши ӯ наҷосат бувад ва надонад, агар донистӣ, ки ин намоз дуруст нест, худ накардӣ, пас ӯро бибояд омӯхт. Ва адаби он ин аст, ки ба лутф омӯзад, то ӯ ранҷур нашавад, ки ранҷонидани мусалмон бе зарурате нашояд. Ва ҳар киро чизе биёмӯхтӣ, ӯро ба ҷаҳлу нодонӣ сифат кардӣ ва айби ӯ фарочашми ӯ доштӣ; ва ин ҷароҳатро бемарҳаме эҳтимол натавон кард. Ва марҳам он бувад, ки узре фаропеш дорӣ ва гӯӣ, ки: «Ҳар ки аз модар бизояд, олим набувад; лекин биёмӯзад. Ва ҳар ки надонад, тақсире бувад, ки аз модару падар ва устод бошад. Магар ки дар ноҳияти шумо касе нест, ки ба шумо омӯзад?» Ва ба ин ва амсоли ин дили ӯ хуш кунад. Ва ҳар ки чунин накунад, то касе биранҷад ва масали ӯ чун касе бувад, ки хун аз ҷома ба бавл мешӯяд; ё хоҳад, ки хайре бикунад ва шарре карда бошад!

**Дараҷаи сеюм** ваъзу насиҳат бувад – ба рифқ, на ба унф, ки чун донад, ки ҳаром аст, дар таъриф фоида набувад, тахфиф бояд кард ва лутф дар ин он бошад, ки, масалан, чун касе ғайбат мекунад, гӯяд: «Кист аз мо, ки дар вай айбе нест, пас ба хештан машғул будан авлотар!» Ё хабаре бархонад дар ғайбат.

Ва ин ҷо офате азим аст, ки аз он саломат наёбад, илло касе, ки муваффақ бувад, чи дар насиҳат кардан ду шараф аст: яке он ки иззи илм ва варaъи хеш изҳор кунад; дигар иззи таҳаккум ва улувви рифъати худ бар он кас намудан. Ва ин ҳар ду аз дӯстии ҷоҳ хезад; ва ин табъи одамӣ аст ва ғолиб он бошад, ки ӯ пиндорад, ки ваъз медиҳад ва тоати шаръ медорад ва ба ҳақиқат тоати шаҳвату ҷоҳ доштааст ва маъсият, ки бар вай рафтааст, аз он чи он кас мекунад, бошад ки батар бувад ва бояд ки ба худ назар кунад, агар тавбаи он кас аз сари насиҳати дигаре дӯсттар дорад, аз

он ки аз насиҳати ӯ; ва насиҳати худро кореҳ аст, худ насиҳат ӯро мусаллам аст; ва агар он дӯсттар дорад, ки ба қавли ӯ даст бидорад, бояд ки аз Худой тарсад. Чи біми он аст, ки бад-ин насиҳат ба худ даъват мекунад, на ба ҳаққ.

Довуди Тоиро гуфтанд: «Чӣ гӯӣ, ки касе дар назди султон шавад ва ҳисбат кунад?» Гуфт: «Тарсам, ки ба тозиёна бизанандаш». Гуфтанд: «Қуввати он дорад». Гуфт: «Тарсам, ки бикушандаш». Гуфтанд: «Қуввати он дорад». Гуфт: «Тарсам аз он иллати азимтарин ва он уҷб аст». Бӯсулаймони Доронӣ гуфт: «Бар фалон халифа инкор хостам кард ва донистам, ки бикушад ва аз он натарсидам, валекин мардумон бисёр буданд, тарсидам, ки халқ маро бинанд дар он сидқу салобат ва он назари халқ дар дили ман ширин шавад, он гоҳ беихлос кушта шавам!»

**Дараҷаи чаҳорум**сухани дурушт гуфтан аст; ва дар ин ду адаб аст: яке он ки то ба талаттуф метавонад гуфт ва кифоят бувад, дурушт нагӯяд; ва дигар он ки фаҳш нагӯяд ва ҷуз рост нагӯяд ва ҷуз золиму фосиқ ва аҳмақ нагӯяд, ки ҳар ки маъсият кунад, аҳмақ бувад, ки расул гуфт алайҳиссалом: «Зирак он аст, ки ҳисоби худ баргирад ва сӯи марг менигарад; ва аҳмақ он бувад, ки аз паси ҳавои худ шавад ва хештанро ишва диҳад (гӯл занад) ва умед дорад, ки аз ӯ даргузаранд». Ва сухани дурушт он вақт раво бувад, ки донад, ки фоидае хоҳад дод, чун донад, ки фоида накунад, рӯй турш кунад ва ба чашми ҳақорат ба вай нигарад ва аз ӯ эъроз кунад.

**Дараҷаи панҷум**тағйир кардан ба даст; ва дар ин ду адаб аст: **яке он ки** то тавонад он касро фармояд, ки тағйир кунад, масалан, ӯро гӯяд, то дарзи ҷомаи дебо боз кунад ва аз замини ғасб берун шавад ва хамр бирезад ва аз фарши дебо бархезад ва агар ҷунуб аст, аз масҷид берун шавад.

**Адабидуввум он ки** агар аз ин оҷиз ояд, вайро берун кунад; ва адаби ин он аст, ки вайро бар камтарин иқтисор кунад: чун даст тавонад гирифт, ки берун кунад, риш нагирад ва пой нагирад ва накашад; чун чанг бинад, бишиканад ва реза-реза накунад; ва дарз оҳиста боз кунад, то бинадарад; ва ҷои шароб нашиканад – агар тавонад, ки бирезад – ва агар натавонад, раво бошад, ки санге бар ӯ бизанад ва бишиканад; ва ҳаққи он мол ботил шавад ва агар обгинае сартанг бошад ва агар ба рехтан машғул шавад, ӯро бигиранд ва бизананд, раво бувад, ки бишиканад ва ба як сӯ шавад; ва дар ибтидои таҳрими хамр фармудаанд ба шикастани ҷои хамр, валекин он мансух аст; ва низ гуфтаанд, ки он авоние (зарфҳо) бувад, ки ҷуз хамрро нашояд; аммо имрӯз бе узре шикастани он раво набувад; ва ҳар ки бишиканад, бар ӯ товон бувад.

**Дараҷаи шашум**таҳдид бошад, чунон ки гӯяд: «Бирез он хамрро вагарна сиратро бишиканам ва бо ту чунин ва чунин кунам»; ва ин он вақт раво бувад, ки бад-ин ҳоҷат ояд ва ба лутф бинарезад. Ва адаби ин ду чиз бувад:

**Яке он ки** ба чизе таҳдид накунад, ки раво набошад, чунон ки гӯяд: «ҷомаи ту бидарам» ва «хонаи ту биканам» ва «зану фарзанди туро биранҷонам»; ва дигар он гӯяд, ки тавонад кард, то дурӯғ набошад ва нагӯяд: «бар дор кунам» ва «гардан бизанам» ва монанди ин; ин ҳама дурӯғ бувад; аммо агар муболиғате зиёдат кунад аз он ки азм дорад ва донад, ки аз он ҳаросе ҳосил ояд, барои ин маслиҳатро шояд, чунон ки агар миёни ду тан сулҳ хоҳад дод, агар зиёдат ва нуқсоне роҳ ёбад дар сухан, раво бувад.

**Дараҷаи ҳафтум**задан бошад ба даст ва ба пою ба чӯб; ва ин раво бувад ба вақти ҳоҷат ва ба қадри ҳоҷат. Ва вақти ҳоҷат он бувад, ки даст аз маъсият бинадорад бе захм, чун даст бидошт, захм нашояд, ки уқубат пас аз маъсият таъзир (танбеҳ, навъе муҷозоти шаръӣ) бошад ва ҳадд; ва ҷуз салотинро нарасад. Ва адаби ин он аст, ки то задан ба даст кифоят бувад, ба чӯб назанад ва бар рӯй назанад ва агар кифоят нашавад, раво бувад, ки шамшер баркашад. Ва агар касе даст дар зане зада бошад ва даст аз вай надорад, илло аз бими теғ, раво бувад, ки теғ бараҳна кунад; ва агар миёни ӯ ва мӯҳтасиб ҷӯе бувад, тир бар камон ниҳад ва гӯяд: «Даст бидор, вагарна бизанам!» Он гоҳ агар даст бинадорад, бизанад, лекин бояд ки даст фаро рон ва соқ дорад ва аз ҷое, ки бохатар бувад, ҳазар кунад.

**Дараҷаи ҳаштум**он ки агар мӯҳтасиб танҳо басанда наёяд, ҳашр кунад ва мардум фароҳам орад ва ҷанг кунад; ва бошад ки фосиқон низ қавме ҷамъ созанд ва ба қитол адо кунад. Гурӯҳе гуфтаанд: «Чун чунин бувад, бе дастурии султон нашояд – чун аз ин фитна хезад ва ба қитол адо кунад». Ва гурӯҳе гуфтаанд: «Чунон ки раво бувад, ки гурӯҳе бе дастурии имом ба ғазои куффор шаванд, раво бувад, ки ба ҷанги фосиқон раванд ва мӯҳтасибро низ, агар бикушанд, шаҳид бувад».

## Одоби мӯҳтасиб

Бидон, ки мӯҳтасибро аз се хислат чора нест: илм ва вараъ (парҳезкорӣ, тарс аз Худо) ва ҳусни хулқ, ки чун илм надорад, мункар аз маъруф бознашиносад; ва чун вараъ набувад, агарчи шиносад, кор ба ғараз кунад; ва чун хулқ некӯ набувад, чун ӯро биранҷонанд ва хашми ӯ

барояд, Худойро фаромӯш кунад ва бар ҳадд бинаистад; ва он чи кунад, ба насиби нафс кунад, на ба насиби ҳаққ; он гоҳҳисбати ӯ маъсият гардад.

Ва аз ин буд, ки амирулмӯъминин Алӣ разийаллоҳу анҳу кофире бияфканд, то бикушад, вай оби даҳон дар вай пошид, бозгашт ва накушту гуфт: «Хашмгин шудам, тарсидам, ки барои Худои таъоло накушта бошам». Ва Умар разийаллоҳу анҳу якеро дарра бизад, он кас дашном дод; дигараш назад, гуфтанд: «Чаро тақсир кардӣ?» Гуфт: «То ин замон ӯро ба ҳақ задам, акнун ки ӯ дашном дод, агар бизанам, ба қаҳр зада бошам».

Ва барои ин гуфт расул алайҳиссалом: «Ҳисбат накунад, илло марде, ки фақеҳ (олим) бувад бад-он чи фармояд ва дар он чи наҳй кунад ва ҳалим бувад дар он чи бифармояд ва дар он чи наҳй кунад ва рафиқ бувад дар он чи фармояд ва дар он чи наҳй кунад». Ва Ҳасани Басрӣ гӯяд: «Ҳар чи бихоҳи фармуд, бояд ки аввал фармонбардор ту бошӣ, ки бад-он кор кунӣ». Ва ин аз адаб аст, аммо шарт нест, ки расул алайҳиссаломро пурсиданд, ки амри маъруф ва наҳйи мункар накунем, то аввал ҳама ба ҷой наёварем? Гуфт: «Не, агар ҳама ба ҷой наёварда бошед, ҳисбат бозмагиред!»

Ва аз одоби мӯҳтасиб он аст, ки сабур бошад ва тан дар ранҷ дардиҳад, ки Худои таъоло мегӯяд: «Ва-ъмур би-л-маъруфи ва-нҳа ъани-л-мункари ва-сбир ъало мо асобака»[1]. Ва ҳар ки ба ранҷ сабр натавонад кард, ҳисбат натавонад кард.

Ва аз одоби муҳим яке он аст, ки андакалоиқ ва кӯтоҳтамаъ бувад, ки ҳар ҷо тамаъ омад, ҳақиқат ботил шуд. Яке аз он машоих одат доштӣ, ки ҳар рӯз аз қассобе ғудад фиристодӣ барои гурба, як рӯз мункаре дид аз қассоб, аввал ба хона омад ва гурбаро берун кард, он гоҳ бар қассоб ҳисбат кард, қассоб гуфт: «Модом, ки ғудад мехоҳӣ, эҳтисоб натавонӣ кард». Гуфт: «Ман аввал гурба берун кардам, он гоҳ ба ҳисбат омадам».

Ва ҳар ки хоҳад, ки мардумон ӯро дӯст доранд ва бар ӯ сано гӯянд ва аз ӯ хушнуд бошанд, ҳисбат натавонад кард. Каъби Ахбор ба Абӯмуслими Хӯлонӣ гуфт: «Ҳоли ту дар миёни қавми ту чӣ гуна аст?» Гуфт: «Некӯ». Гуфт: «Дар Таврот мегӯянд, ки ҳар ки ҳисбат кунад, ҳоли ӯ дар миёни қавми ӯ зишт бувад». Гуфт: «Таврот рост мегӯяд, ки ҳисбат кунад ҳар ки, ҳамчунин бувад ва Абӯмуслим дурӯғ мегӯяд».

Ва бидон, ки асли ҳисбат он аст, ки мӯҳтасиб андӯҳгин бувад барои он осӣ, ки бар ӯ он маъсият меравад ва ба чашми шафқат нигарад ва ӯро ҳамчунон манъ кунад, ки касе фарзанди худро ва рифқ нигоҳ дорад. Яке

[1] Ба маъруф бифармо ва аз мункар боздор ва ба ҳар он чи расадат, шикебо бош.

бар Маъмун ҳисбат кард ва сухани зишт гуфт, гуфт: «Эй ҷавонмард, Худой беҳтар аз ту ба батар аз ман фиристоду гуфт: «Сухани нарм гӯ». Ва Мӯсо ва Ҳорунро алайҳимоссалом бар Фиръавн фиристоду гуфт: «Фа *қуло лаҳу қавлан лаййинан*» – «Сухани нарм гӯед», то бошад, ки қабул кунад, балки бояд ки ба расул иқтидо кунад, ки барное ба наздики вай омаду гуфт: «Ё расулуллоҳ, маро дастурӣ деҳ, то зино кунам». Ёрон ҳама бонг баровper ва қасди ӯ карданд, расул гуфт: «Даст бидоред». Ӯро наздики худ нишонд – чунон ки зону ба зону боздод – ва гуфт: «Ё ҷавонмард, ту раво дорӣ, ки касе бо модари ту ин кунад?» Гуфт: «Не». Гуфт: «Мардумон низ раво надоранд». Ва гуфт низ: «Раво дорӣ, ки бо духтари ту кунад?» Гуфт: «Не». Гуфт: «Мардумон низ раво надоранд». Ва гуфт: «Раво дорӣ, ки касе бо хоҳари ту кунад?» Гуфт: «Не». Гуфт: «Раво дорӣ, ки касе бо аммаи ту ва холаи ту чунин кунад?». Ва як-як баршумурд, гуфт: «Не». Расул гуфт: «Мардумон низ раво надоранд». Пас расул даст ба дили ӯ фуруд овард ва гуфт: «Бор Худоё, дили ӯ пок гардон ва фарҷи ӯро нигоҳ дор ва гуноҳи ӯро биёмурз». Мард бозгашт ва ҳеч чиз бар ӯ душмантар аз зино набуд.

Ва Фузайл ибни Иёзро гуфтанд, ки Суфён ибни Уяйна хилъати султон меситонад, гуфт: «Ӯро дар байтулмол ҳақ беш аз он аст». Пас ӯро дар хилват насиҳат кард, Суфён гуфт: «Ё Боалӣ, агарчи мо аз ҷумлаи солеҳон наем, лекин солеҳонро дӯст дорем». Ва Силат ибни Ашим нишаста буд бо шогирдон, яке бигузашт ва эзор дар замин мекашид – чунон ки одати мутакаббирони араб бошад ва он манҳӣ (наҳйшуда) аст – асҳоби ӯқасд карданд, ки бо ӯ дуруштӣ кунанд, гуфт: «Хомӯш бошед, ки ман ин кифоят кунам». Овоз дод, ки ё бародар, маро бо ту ҳоҷате аст, гуфт: «Чист?» Гуфт: «Он ки эзор бартар гирӣ». Гуфт: «Неъма ва кароматан (бисёр хуб, аз бузургвории шумо мамнунам). Пас шогирдонро гуфт: «Агар ба дуруштӣ гуфтаме, гуфтӣ, ки нахоҳам кард; ва дашном низ додӣ!»

Ва марде даст дар зане зада буд ва корде кашида буд ва ҳеч кас заҳраи он надошт, ки ба наздики вай бишавад; ва он зан фарёд мекард. Пас Бушри Ҳофӣ бигузашт, чунон ки китфи ӯ ба китфи он мард бозомад, мард бияфтод ва аз ҳуш бирафт ва арақ аз ӯ рафтан гирифт; ва зан халос ёфт. Ӯро гуфтанд: «Туро чӣ шуд?» Гуфт: «Надонам! Марде ба ман бигузашт ва тани ӯ ба ман бозомад; ва оҳиста гуфт: «Худой мебинад, ки куҷоӣ ва чӣ мекунӣ». Аз ҳайбати ин сухан аз пой даромадам». Гуфтанд: «Он Бушри Ҳофӣ буд». Гуфт: «Оҳ ки аз хиҷолат дар рӯи ӯ натавонам нигарист». Ва дарҳол ӯро таб гирифт ва беш аз як ҳафта назист.

## Боби сеюм
## Дар мункарот, ки ғолиб аст дар миёни мардум

Бидон, ки дар ин рӯзгор олам пур аз мункарот аст; ва халқ навмед шудаанд, ки ин салоҳ пазирад; ва ба сабаби он ки бар ҳама қодир наанд аз он чи қодиранд, низ муъризанд (дурикунанда). Касоне, ки аҳли диненд, чунинанд; аммо аҳли ғафлат худ бад-он розианд! Ва раво набошад, ки бад-он чи бинӣ, хомӯш бошӣ. Ва мо ба ҳар ҷинсе аз он ишорат кунем, ки ҷумлаи он гуфтан мумкин нагардад. Ва ин мункарот баъзе дар масҷидҳост ва баъзе дар бозорҳо ва баъзе дар роҳҳо ва баъзе дар гармобаҳо ва баъзе дар хонаҳо.

### Мункароти масоҷид

Он бувад, ки касе намоз кунад ва рукӯъу суҷуд тамом ба ҷой наёварад; ё Қуръон хонад ва лаҳну (ғалат) хато кунад; ё муаззинон, ки қавме бонги намоз ба ҳам кунанд ва ба илҳони бисёр ҳамекунанд, ки он манҳӣ аст ва дар вақти «ҳайййа ъала-л-фалоҳ» ҷумлаи тан аз қибла бигардонанд. Ва дигар он ки хатиб ҷомаи сиёҳи абрешимин пӯшад ва шамшери ба зар дорад, ки ин ҳаром аст. Ва дигар нашояд ки дар масҷидҳо ҳангома гиранд ва қисса гӯянд ва шеър хонанд, ё таъвиз фурӯшанд ё чизе дигар. Ва дигар омадани девонагон ва мастон дар масҷид – чун овоз бардоранд ва аҳли масҷидро аз эшон ранҷ расад; аммо кӯдаке, ки хомӯш бувад ва девонае, ки аз ӯ ранҷ набувад ва масҷид олуда накунад, раво бувад, ки даршавад. Аммо агар кӯдак ба нодир дар масҷид бозӣ кунад, манъ воҷиб наёяд, ки зангиён дар масҷиди Мадина ба ҳарбату дарақ (шамшеру сипар) бозӣ мекарданд ва Оиша разийаллоҳу анҳо назора мекард, валекин агар бозигоҳ гиранд, манъ бояд кард. Ва агар касе дарзе канад ё чизе нависад, ки мардумро аз он ранҷе набошад, раво бувад, валекин агар ба дӯкон гирад, ҳамеша аз он ранҷе набошад – раво бувад, валекин агар ба дӯкон гирад, ҳамеша макрӯҳ бувад. Аммо коре, ки ба сабаби он ғалаба дар масҷид падид ояд: чун ҳукм кардан бар давому қибола набиштан нашояд, магар гоҳ-гоҳ, ки ҳукме фаро расад, ки расул алайҳиссалом гоҳ-гоҳҳукм кардааст. Аммо он ки гозурон ҷома дар масҷид хушк кунанд ва рангрезон ҷома ранг кунанд ё хушк кунанд, ин ҳама мункар бошад, балки касоне, ки дар масҷид маҷлис гӯянд ва қисса гӯянд, ки дар он зиёда ва нуқсон бувад ва аз кутуби ҳадис, ки мӯътамад аст, берун бувад – эшонро низ берун бояд кард, ки салаф чунин кардаанд. Аммо касоне, ки хеш-

танро биёроянд ва шаҳват бар эшон ғолиб бувад ва суханҳо ба саҷъ ва сурудҳо мегӯянд ва занони ҷавон дар маҷлис ҳозир бошанд, ин аз кабоир бувад ва беруни масҷид ҳам нашояд, балки воиз касе бояд ки зоҳири салоҳ бувад ва зию ҳайати (шакл, тарз) аҳли дин ва виқор дорад. Ва ба ҳар сифат, ки бувад раво нест, ки занони ҷавон ва мардон дар масҷид бинишинанд ва миёни эшон ҳоиле набошад, чунон ки Оиша разийаллоҳу анҳо дар рӯзгори худ занонро аз масҷид манъ кард – ва дар рӯзгори расул саллаллоҳу алайҳи мамнӯъ набуданд, гуфт: «Агар расул бидидӣ, ки имрӯз ҳол чист, манъ кардӣ!» Ва аз ҷумлаи мункарот он аст, ки дар масҷид девон доранд; ва қисмат кунанд; ва муомилаи рустоӣ рост доранд; ё тамошогоҳ созанд; ва ба ғайбату беҳуда гуфтан машғул шаванд. Ин ҳама аз мункарот аст ва бар хилофи ҳурмати масҷид аст.

## Мункароти бозорҳо

Он ки ба харанда дурӯғ гӯянд; ва айби коло пинҳон доранд; ва тарозуву сангу чӯби газ рост надоранд; ва дар коло ғаш даркунанд (чизи бегона дохили ҷинс кунанд); ва чангу чағона (навъе соз аст) фурӯшанд; ва сурати ҳайвонот фурӯшанд барои кӯдакон дар ид ва шамшеру сипари чӯбин фурӯшанд барои наврӯз; ва буқи сафолин барои сада[1]; ва кулоҳу қабои абрешимин фурӯшанд барои ҷомаи мардон; ва ҷомаи руфӯкарда ва гозуршуста фурӯшанд ва фаро намоянд, ки нав аст; ва ҳамчунин ҳар чи дар он талбисе бошад; ва миҷмараву кӯзаву давот ва авонии симу зар фурӯшанд; ва амсоли ин.

Ва аз ин чизҳо баъзе ҳаром аст ва баъзе макрӯҳ; аммо сурати ҳайвон ҳаром аст. Ва он чи барои сада ва наврӯз фурӯшанд, чун сипару шамшери чӯбин ва буқи сафолин, ин дар нафси худ ҳаром нест, валекин изҳори шиори габрон аст, ки мухолифи шаръ аст ва аз ин ҷиҳат нашояд; балки ифрот кардан дар оростани бозор ба сабаби наврӯз ва қатоифи (навъе ширинӣ) бисёр кардан ва такаллуфҳои нав сохтан барои наврӯз нашояд, балки наврӯзу сада бояд ки мундарис шавад ва касе номи он набарад; то[2] гурӯҳе аз салаф гуфтаанд, ки рӯза бояд дошт, то аз он таомҳо хӯрда наёяд ва шаби сада чароғ фаро набояд гирифт, то аслан оташ набинад. Ва муҳаққиқон гуфтаанд: «Рӯза доштани ин рӯз ҳам зикри ин рӯз бувад ва нашояд, ки номи ин рӯз баранд ба ҳеч ваҷҳ, балки бо рӯзҳои дигар баробар бояд дошт ва шаби сада ҳамчунин, чунон ки аз ӯ худ ному нишон намо-

[1] Ҷашне, ки эрониёни бостон дар рӯзи даҳуми моҳи баҳман мегирифтаанд.

[2] Дар бисёре аз ҷоҳои ин китоб «то» ба ҷои «ҳатто»-и арабӣ омада.

над».

## Мункароти шоҳроҳҳо

Он аст, ки сутун дар шоҳроҳ биниҳанд; ва дӯкон кунанд, чунон ки роҳ танг шавад; ва дарахт коранд; ва қобул[1] берун оранд, чунон ки агар касе бар сутур бувад, дар он ҷо кӯбад; ва харворҳои бор биниҳанд; ва сутур бибанданд ва роҳ танг гардонанд; ва ин нашояд, илло ба қадри ҳоҷат, чунон ки фурӯ гиранд ва бо хона нақл кунанд.

Ва бор бар сутур ниҳодан, зиёдат аз он чи тоқат дорад, нашояд; ва куштани гӯсфанд қассоберо бар роҳ – чунон ки мардумонро хатар бувад – нашояд, балки бояд ки дар дӯконе ҷои он бисозад; ва ҳамчунин пӯсти харбуза бар роҳ афкандан; ё об задан, чунон ки дар вай хатар бошад, ки пои мардум билағзад; ва ҳамчунин ҳар ки барф бар роҳ афканад, ё обе, ки аз боми ӯ ояд, роҳро бигирад, бар вай воҷиб бувад, ки роҳ пок кунад. Аммо он чи ом бувад, бар ҳама бувад ва волиро расад, ки мардумонро бар он дорад ва ҳамл кунанд; ва ҳар ки саге дорад бар дари сарое, ки мардумро аз он бим бошад, нашояд; ва агар ҷуз он ранҷ набошад, ки роҳ палид кунад, аз он манъ натавон кард, чи эҳтироз мумкин бувад; ва агар ба роҳ бихусбад, чунон ки роҳ танг кунад, ин нашояд, балки худованди ӯ агар бар роҳ бинишинад ва бихусбад, ҳам нашояд!

## Мункароти гармоба

Он бувад, ки аврат аз зону то ноф пӯшида надорад; ва рон дар пеши қоим ниҳад – бараҳна карда, то бимолад ва шӯх боз кунад, балки агар даст дар зери эзор бар он фаро гирад, нашояд, ки бисудан ба маънии дидан бувад; ва сурати ҳайвон бар девори гармоба мункар аст, воҷиб бувад табоҳ кардани он ё берун омадан; ва дигар дасту тос ва сатили палид дар оби андак кардан, ки мункар бошад бар мазҳаби Шофеӣ; ва инкор натавон кард бар Моликӣ, ки ба мазҳаби ӯ раво бувад; ва оби бисёр рехтан ва исроф кардан аз мункарот аст. Ва мункароти дигар ҳаст, ки дар китоби таҳорат гуфтаем.

## Мункароти меҳмонӣ

Фарши абрешимин ва миҷмараву гулобдони симин ва пардаҳои овех-

[1] Пешомадагии сохтмон аз қабили новадон ва тиру ҷуз он.

та, ки бар он сурат бувад; аммо сурат бар фарш ва болиш раво бувад; ва миҷмара бар сурати ҳайвон мункар бувад; аммо самоъи рӯд ва назораи занон дар мардони ҷавон тухми фасод бувад; ва ҳисбат бар ин ҳама воҷибояд. Ва агар натавонад, берун омадан воҷиб бувад. Аҳмади Ҳанбал барои сурмадоне симин, ки бидид, бархост ва берун омад. Ва ҳамчунин агар дар меҳмонӣ марде бувад, ки ҷомаи дебо дорад ё ангуштарии заррин, нашояд он ҷо нишастан; ва агар кӯдаке мумаййиз ҷомаи абрешимин дорад, ҳам нашояд, ки ин ҳаром аст бар зукури уммат; чунон ки хамр ҳаром аст ва низ чун хӯ фаро кунад, шараҳ он баъд аз булуғ бар вай бимонад, аммо чун мумаййиз набувад ва лаззати он дарнаёбад, макрӯҳ бувад, валекин ҳамоно ба дараҷаи таҳрим нарасад.

Ва агар дар меҳмонӣ масхарае бошад, ки мардумонро ба фаҳшу дурӯғ ба ханда оварад, нашояд нишастан бо ӯ.

Ва тафсили мункарот бисёр аст, чун ин бидонистӣ, мункароти мадорис ва хонагоҳҳо ва маҷлиси ҳукм ва девони султон ва ғайри он бар ин қиёс кун.

## АСЛИ ДАҲУМ

### Дар раият доштан, вилоят рондан

Бидон, ки вилоят доштан кори бузургест ва хилофати Ҳақ аст дар замин, чун бар сабили адл бувад; ва чун аз адлу шафқат холӣ бувад, хилофати иблис бувад лаъанаҳуллоҳ, ки ҳеч сабаби фасод азимтар аз зулми волӣ нест. Ва асли вилоят доштан илму амал аст. Ва илми вилоят дароз аст, аммо унвони илмҳо он аст, ки волӣ бояд ки бидонад, ки ӯро бад-ин олам барои чӣ овардаанд; ва қароргоҳи ӯ чист; ва дунё манзилгоҳи ӯст, на қароргоҳи ӯ; ва ӯ ба сурати мусофирест, ки раҳими модар бидояти манзили ӯст ва лаҳади гӯр ниҳояти ӯ; ва ҳар солеву ҳар моҳе ва рӯзе, ки мегузарад аз умри ӯ, чун марҳилае аст, ки бад-он наздик мешавад ба қароргоҳи худ ва ҳар киро ба қантарае (пул) гузар бояд кард, чун ба имորати қантара рӯзгор ба сар барад ва манзилгоҳ фаромӯш кунад, беақл бувад. Ва оқил он бувад, ки дар манзили дунё ҷуз ба зоди роҳ машғул нашавад ва аз дунё ба қадри заруратy ҳоҷат қаноат кунад; ва ҳар чи беш аз он бувад, ҳама заҳри қотил бувад ва ба вақти марг хоҳад, ки ҳама хазоини ӯ пури хокистар бувад. Пас ҳарчанд ҷамъ беш кунад, дарду ҳасрат беш бувад ва насиби ӯҷуз ба қадри кифоят набувад ва боқӣҳама визру വаболи он ҷаҳон бошад; ва дар вақти марг ҷон кандан бар ӯ сахттар

бувад. Ва ин он вақт бувад, ки ҳалол бувад ва агар аз ҳаром бувад, худ азобу уқубат бар ин ҳасрат бигузорад[1].

Ва мумкин нест аз шаҳавоти дунё сабр кардан, илло ба вараъ, валекин чун имон дуруст бувад бад-он ки ба сабаби ин лаззат, ки рӯзе чанд бошад ва мунағғасу мукаддар бувад, лаззоти охират фавт хоҳад шуд – ва он подшоҳии бениҳоят аст, ки ҳеч кудуратро бад-он роҳ нест, сабр кардани рӯзе чанд осон бувад; ҳамчунон ки касе маъшуқе дорад, бо ӯ гӯянд: «Агар имшаб наздики ӯ шавӣ, низ ҳаргиз ӯро набинӣ; ва агар имшаб сабр кунӣ, ҳазор шаб ӯро ба ту таслим кунем – бе рақибу бе нигоҳбон». Агарчи ишқ ба ифрот бувад, сабри як шаб бар ӯ осонтар шавад бар умеди ҳазор шаб.

Ва муддати дунё ҳазоряки охират нест, балки худ ҳеч нисбат надорад, ки онро ниҳоят нест ва дарозии абад дар ваҳм наёяд, чи агар тақдир кунӣ, ки ҳафт осмону замин пури говарс кунӣ ва ба ҳар ҳазор сол мурғе аз он як дона баргирад, он ҷумла говарс бирасад ва аз абад ҳеч чиз нарасад[2]. Пас аз умри одамӣ, агар ба масал сад сол бизияд ва рӯи замин шарқан ва ғарбан ӯро мусаллам шавад ва софӣ – бе мунозеъе, онро чӣқадр бошад дар ҷанби умри охирати бениҳоят! Пас чун ҳар касеро аз дунё андаке мусаллам бошад ва он низ мунағғасу мукаддар бувад ва дар ҳар чи бувад, бисёр хасисон мунозеъи ӯ бошанд, чӣ воҷиб кунад, ки подшоҳии ҷовидро бар ин кори хасис ва мунағғас бифурӯшад?

Ин маънӣ бояд ки волӣ ва ғайри волӣ бар дили худ тақрир кунад, то бар вай осон шавад рӯзе чанд сабр кардан аз шаҳвати дунё ва шафқат бурдан бар раият ва некӯ доштани бандагони Худой ва халифатии (ҷонишинии) Подшоҳи акбар ба ҷой овардан. Чун ин бидонист, бояд ки ба вилоят доштан машғул шавад, чунон ки фармудаанд на бар он ваҷҳ, ки салоҳи дунё бошад, ки ҳеч ибодат ва қурбат назди Худой бузургтар аз вилояти боадл нест. Расул гӯяд ъалайҳи-с-салавоту ва-с-салом: «Як рӯз аз умри султони одил фозилтар аз ибодати шастсолаи бардавом». Ва он ҳафт кас, ки дар хабар аст, ки фардо дар сояи Ҳақ таъоло бошанд, аввал султони одил аст. Ва расул гуфт ъалайҳи-с-салавоту ва-с-салом: «Султони одилро ҳар рӯз амали шаст сиддиқи муҷтаҳид дар ибодат рафъ кунанд ва ба осмон баранд». Ва гуфт: «Дӯсттарин ва наздиктарин ба Худой имоми одил аст ва душмантарин ва муаззабтарин имоми ҷобир аст». Ва гуфт: «Бад-он Худой, ки нафси Муҳаммад ба яди қудрати Ӯст, ки ҳар рӯзе волии одилро чандон амал рафъ кунанд, ки амали ҷумлаи раияти ӯ

[1] Зиёдтар ва фузунтар мешавад: сахтии он аз сахтии ҳасрат таҷовуз мекунад.

[2] Расидан: тамом шудан.

бошад ва ҳар намозе аз они ӯ ба ҳафтод ҳазор намози дигарон баргиранд». Чун чунин бувад, чӣғанимат беш аз он, ки Эзади таъоло касеро мансаби вилоят диҳад ва ӯро халифаву ноиби худ созад, то як соати ӯ ба умри дигарон барояд? Чун касе ҳаққи ин нашиносад ва ба зулму ҳавову шаҳват рондан машғул бошад, маълум бувад, ки мустаҳиққи сахат гардад. Ва ин адл бад-он рост ояд, ки даҳқоида нигоҳ дорад:

**Қоидаи аввал**

Он ки дар воқеае, ки ӯро пеш ояд, тақдир кунад, ки ӯ раият аст ва дигаре волӣ, ҳар чи худро написандад, ҳеч мусалмонро написандад; ва агар писандад, ғашшу хиёнат карда бошад дар вилоят доштан. Рӯзи Бадр[1] расул алайҳиссалом дар соя буд, Ҷабраил омаду гуфт: «Худой мегӯяд: ту дар сояӣ ва ёрони ту дар офтоб?!» Ба ин қадар бо ӯ итоб карданд; ва расул алайҳиссалом гуфт: «Ҳар ки хоҳад, ки аз дӯзах халос ёбад ва дар биҳишт қарор гирад, бояд ки марг ӯро дарёбад бар калимаи «ло илоҳа иллаллоҳ» ва бад-он, ки ҳар чи худро написандад, ҳеч мусалмонро написандад». Ва гуфт: «Ҳар ки бомдод бархезад, ӯро ҷуз Худой ҳиммате дигар бошад, на марди Худой аст; ва агар аз кори мусалмонон ва темордошти эшон холӣ бувад, аз ҷумлаи эшон нест».

**Қоидаи дуввум**

Он ки интизори арбоби ҳоҷот бар даргоҳи худ хор надорад ва аз хатари он ҳазар кунад ва то мусалмонеро ҳоҷате мебояд, ба ҳеч ибодати нофила машғул нашавад, ки гузордани ҳоҷот аз ҳама навофил фозилтар. Як рӯз Умари Абдулъазиз кори халқ мегузорд, то вақти намози пешин, монда ва заҷир шуда буд, дар хона шуд, то як соат баросояд, писари ӯ гуфт: «Чӣ эминӣ, ки на ин соат марг даррасад ва касе ба даргоҳи ту мунтазири ҳоҷате бувад ва ту муқассир бошӣ дар ҳаққи ӯ?!» Гуфт: «Рост мегӯӣ». Дарҳол бархост ва берун шуд.

**Қоидаи сеюм**

Он ки хештан одат накунад, ки ба шаҳавот машғул шавад, бад-он ки ҷомаи нек пӯшад ва таоми хуш хӯрад, балки дар ҳама чизҳо бояд ки қаноат нигоҳ дорад, ки бе қаноат адл мумкин нашавад.

Умари Хаттоб разийаллоҳу анҳу Салмонро пурсид, ки: «Чӣ мешунавӣ аз аҳволи ман, ки онро корехӣ?» Гуфт: «Шунидам, ки ба як бор ду нонхӯриш бар хон менихӣ ва ду пероҳан дорӣ, яке рӯзро ва яке шабро».

---

[1] Яке аз ҷангҳои ҳазрати расул саллаллоҳи ъалайҳи ва олиҳи ва саллам.

Гуфт: «Ҷуз ин низ ҳаст?» Гуфт: «Не».

**Қоидаи чаҳорум**

Он ки бинои ҳама корҳо то тавонад бар рифқ ниҳад, на ба унф. Расул гуфт саллаллоҳу алайҳи ва саллам: «Волӣ, ки бо раият рифқ кунад, фардо бо ӯ рифқ кунанд». Ва дуо карду гуфт: «Бор Худоё, ҳар волӣ, ки бо раият рифқ варзад, Ту бо ӯ рифқ кун; ва ҳар ки унф кунад, Ту бо ӯ унф кун». Ва гуфт: «Некӯ чизе аст вилоят касеро, ки ба ҳаққи он қиём кунад ва бад чизе аст вилоят касеро, ки дар он тақсир кунад».

Ва Ҳишом ибни Абдулмалик аз хулафо буд, аз Абӯҳозим, ки аз ҷумлаи уламои бузург буд, пурсид: «Чист тадбири наҷот дар ин кор?» Гуфт: «Он ки ҳар дираме, ки биситонӣ, аз ҷое биситонӣ, ки ҳалол бувад ва ҷое биниҳӣ, ки ҳақ бувад». Гуфт: «Ин кӣ тавонад кард?» Гуфт: «Он, ки тоқати дӯзах надорад, биҳишт дӯсттар дорад».

**Қоидаи панҷум**

Он ки ҷаҳд кунад, то ҳама раият аз ӯ хушнуд бошанд, бо мувофиқати шаръ ба ҳам. Расул гӯяд алайҳиссалом «Беҳтарин аимма онанд, ки шуморо дӯст доранд ва шумо эшонро дӯст доред; ва батарин онанд, ки шуморо душман доранд ва лаънат кунанд ва шумо эшонро лаънат кунед ва душман доред». Ва бояд ки волӣ бад-он ғарра набошад, ки ҳар ки бад-ӯ расад, бар ӯ сано гӯяд, пиндорад, ки аз ӯ хушнуданд, ки он ҳам аз бим бувад, балки бояд ки мӯътамадонро фаро кунад, то таҷассус мекунанд ва аҳволи ӯ аз халқ мепурсанд, ки айби худ аз забони мардумон тавон донист.

**Қоидаи шашум**

Он ки ризои ҳеч кас талаб накунад бар хилофи шаръ, ки ҳар ки аз мухолифати шаръ нохушнуд бошад, он нохушнудӣӯро зиён нахоҳад дошт. Умари Хаттоб гӯяд: «Ҳар рӯз, ки хезам, як нимаи халқ аз ман нохушнуд бошанд». Ва лобуд ҳар ки инсоф аз вай биситонанд, нохушнуд бувад, пас ҳар дуро хушнуд натавон кард. Ва ҷоҳил касе бувад, ки барои ризои халқ ризои Ҳақ фурӯ ниҳад. Муовия набишт ба Оиша ки: «Маро васият кун ва панди мухтасар деҳ». Оиша набишт, ки: «Аз расул шунидам, ки: «Ҳар ки хушнудии Худой ҷӯяд, ба нохушнудии халқ, Худой аз ӯ хушнуд шавад ва халқро аз ӯ хушнуд гардонад; ва ҳар ки хушнудии халқҷӯяд, Худой нохушнуд шавад ва халқро аз ӯ нохушнуд гардонад».

**Қоидаи ҳафтум**

Он ки бидонад, ки хатари вилоят доштан саъб аст ва кори халқи Худой нек кардан азим аст. Ва ҳар ки тавфиқ ёбад, ки бад-он қиём намояд, саодате ёфт, ки вареи он ҳеч саодате набувад; ва агар тақсир кунад, шақовате ёфт, ки кас мисли он набинад.Ибни Аббос гӯяд разийаллоҳу анҳу: «Як рӯз расул саллаллоҳу алайҳи ва салламро дидам, ки биёмад ва ҳалқаи дари Каъба бигирифт; ва дар Хона қавме буданд аз Қурайш, пас гуфт, ки: «Аимма ва салотин аз Қурайш бошанд, модом ки се кор мекунанд: чун аз эшон раҳмат хоҳанд, раҳмат кунанд; ва чун ҳукм хоҳанд, адл кунанд; ва он чи бигӯянд, бикунанд. Ва ҳар ки чунин накунад, лаънати Худой ва фариштагон ва ҷумлаи мардумон бар ӯ бод ва Худой аз ӯ на фариза қабул кунад ва на суннат!» Пас бинигар, ки чӣ гуна коре азим бувад, ки ба сабаби он ҳеч ибодат қабул накунанд. Ва расул гуфт салла-л-Лоҳу ъалайҳи ва саллам: «Ҳар ки миёни ду кас ҳукм кунад ва зулм кунад, лаънати Худой бар золим бод». Ва гуфт: «Се кас аст, ки фардо Ҳақ ба эшон нанигарад: султони дурӯғзан ва пири зонӣ ва гадои мутакаббир». Ва гуфт ёрони худро, ки: «Зуд бувад, ки ҷониби машриқ ва мағриб фатҳ уфтад ва мулки шумо гардад, омилони он навоҳӣ дар оташ бошанд, илло он, ки аз ҳаром бипарҳезад ва роҳи тақво гирад ва амонат ба ҷой орад». Ва гуфт: «Ҳеч банда нест, ки Худои таъоло бандагони худ бад-ӯ бисупорад ва ӯ бо эшон хиёнат кунад ва шафқату насиҳат ба ҷой наёварад, ки на Худои таъоло биҳишт бад-ӯҳаром гардонад». Ва гуфт: «Ҳар он кас, ки ӯро бар мусалмонон вилоят доданд ва эшонро чунон нигоҳ надорад, ки аҳли байти хешро, гӯҷои хеш аз дӯзах фаро гир!». Ва гуфт: «Ду кас фардо аз уммати ман аз шафоат маҳрум монад: яке султони золим; ва дуввум мубтадеъ, ки ғулув (ифрот) кунад дар дин, то аз ҳад берун гузарад». Ва гуфт: «Азоби саъбтарин дар рӯзи қиёмат султони золимрост». Ва гуфт: «Панҷ касанд, ки Худой бо эшон ба хашм бошад, агар хоҳад дар ин ҷаҳон хашми худ бар эшон биронад ва агар на, қароргоҳи эшон оташ бувад: яке амири қавме, ки ҳаққи хеш аз эшон биситонад ва инсофи эшон аз худ бинадиҳад ва зулм аз эшон бознадорад; ва дигар пешрави қавме, ки эшон ӯро тоат доранд ва ӯ миёни қавӣ ва заиф савият (баробарӣ) нигоҳ надорад ва сухан ба майл гӯяд; ва дигар марде, ки зану фарзанди хешро ба тоати Худой нафармояд ва корҳои дин бар эшон наёмӯзад ва бок надорад, ки эшонро таом аз ҳар ҷое диҳад; ва дигар марде, ки муздуре фаро гирад ва кори ӯ тамом бикунад ва музди ӯ тамом бинадиҳад; ва дигар марде, ки дар кобин ба зани худ зулм кунад».

Ва Умари Хаттоб разийаллоҳу анҳу хост, ки бар ҷанозае намоз кунад,

яке фаропеш шуд ва намоз кард, чун дафн карданд, даст бар гӯри ӯ ниҳоду гуфт: «Бор Худоё, агар азобаш кунӣ, бошад ки ба Ту осӣ шуда бошад ва агар раҳмат кунӣ, мӯҳтоҷи раҳмати Туст, хунук ту (хушо ба ҳоли ту), эй мард, ки на амир будӣ ва на ариф (муарраф, коргузор) ва на котиб ва на авон (дастёр) ва на ҷобӣ (андозгир, маъмури молиёт)». Он гоҳ аз чашм нопадид шуд. Умар бифармуд, то ӯро талаб карданд, наёфтанд, гуфтанд: «Он Хизр буд».

Расул гуфт саллаллоҳу алайҳи ва саллам: «Вой бар амирон, вой бар арифон, вой бар аминон! Инҳо касоне бошанд, ки дар қиёмат хоҳанд, ки ба зуобаи (кокули мӯи болои сар) хеш аз осмон овехта будандӣ ва ҳаргиз амал накардандӣ». Ва гуфт: «Ҳеч касро бар даҳ кас вилоят надиҳанд, ки на рӯзи қиёмат ӯро меоранд даст ба ғул[1] баркашида: агар некӯкор мурда, бошад раҳо кунанд ва агар на, ғуле дигар дарафзоянд».

Ва Умар гуфт разийаллоҳу анҳу: «Вой бар довари замин аз Довари осмон – рӯзе, ки ӯро бинад, магар он ки дод бидиҳад; ва ҳақ бигузорад; ва ба ҳаво ҳукм накунад; ва ҷониби хешони худ нигоҳ надорад; ва ба биму умед ҳукм накунад, лекин аз Китоби Худой оина созад ва пеши чашми худ биниҳад ва бад-он ҳукм мекунад». Ва расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам гуфт: «Рӯзи қиёмат волиёнро биёранд, эшонро гӯянд: «Шумо шубонони гӯсфандони Ман будед ва хизонадорони вилояту мамлакати замин будед, чаро касеро, ки ҳад задед ва уқубат кардед, беш аз он кардед, ки Ман фармудам?» Гӯянд: «Бор Худоё, аз хашми он ки Туро хилоф карданд». Пас гӯянд: «Чаро хашми шумо аз хашми Ман беш бошад?» Ва дигареро биёранд ва ӯро гӯянд: «Чаро ҳадди кам задӣ». Гӯяд: «Бор Худоё, маро бар ӯ раҳмат омад». Гӯяд: «Чаро бояд ки раҳмати ту беш аз раҳмати Ман бошад?» Ва ҳар дуро бигиранд, ҳам онро, ки афзуда ва ҳам онро, ки коста ва гӯшаҳои дӯзах бо эшон биёгананд».

Ҳузайфа гӯяд разийаллоҳу анҳу: «Ман бар ҳеч волӣ сано нагӯям, на он, ки нек бувад ва на он, ки бад бувад». Аз ӯ пурсиданд, ки чаро? Гуфт: «Зеро, ки аз расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам шунидам, ки: Фардои қиёмат ҳама волиёнро биёранд ва ҳам он, ки золим буда бошад ва ҳам он, ки одил буда бошад ва ҳамаро бар Сирот бидоранд ва Сиротро бифармояд, то эшонро бияфшонад, як афшондан ки ҳар ки дар ҳукм ҷавр карда бошад, ё дар қазои ҳукумат ришват ситада бошад, ё гӯш зиёда фаро як хасм дошта бошад, ҳама биюфтанд ва мераванд ва то ҳафтод сол ба дӯзах фурӯ шаванд, то ба қароргоҳи худ расанд».

Ва дар хабар аст, ки: Довуд пайғамбар – ъалайҳи-с-салавоту ва-с-салом

---

[1] Занҷире, ки бар дасти муқассирон банданд.

мутанаккир (ношинос) рафтӣ, чунон ки кас надонистӣ, ки вай аст; берун омадӣ ва ҳар киро дидӣ, аз сирату зист ва маоши Довуд мепурсидӣ. Рӯзе Ҷабраил алайҳиссалом бар сурати марде пеши ӯ омад, Довуд аз ӯ низ пурсид, ҷавоб дод, ки нек марде аст, агар на он будӣ, ки таом аз байтулмол мехӯрдӣ ва на аз дастранҷи худ». Ӯ бо меҳроб шуд ва мегиристу мегуфт: «Бор Худоё, маро пеша ва ҳирфате биёмӯз, ки аз дастранҷи худ хӯрам. Ҳақ таъоло ҷалла ҷалолаҳу ӯро зиреҳгарӣ биёмӯхт.

Ва Умари Хаттоб разийаллоҳу анҳу ба ҷои асас худ шаб мегардид, то ҳар куҷо халале бинад, ба тадоруки он машғул шавад ва гуфт: «Агар гӯсфанде гаргин бар канораи Фурот бигузоранд ва равған дар намоланд, тарсам, ки дар рӯзи қиёмат, ки рӯзи ҳисоб аст, маро аз он бозпурсанд!» Ва боз он ки эҳтиёт ва адли ӯ чунин буд, ки ҳеч одамӣ бад-он натавонад расид, Абдуллоҳ ибни Амри Ос гӯяд: «Ман дуо карда будам, ки Худои таъоло дар хоб Умарро фаро ман намояд, пас аз дувоздаҳ сол ӯро ба хоб дидам, ки меомад чун касе, ки ғусл карда бошад ва эзор ба хештан фаро гирифта, гуфтам: «Ё амирулмӯъминин, чун ёфтӣ Худойро?» Гуфт: «Ё Абдуллоҳ, чанд аст, ки аз назидики шумо биёмадаам?» Гуфтам: «Дувоздаҳ сол». Гуфт: «То акнун дар ҳисоб будам ва бими он буд, ки кори ман табоҳ шавад, агар на он будӣ, ки раҳмати Ӯ будӣ». Умар чунин буд, ки дар олам аз асбоби вилоят даррае беш надошт! Ва Бузурҷмеҳр (?) расуле фиристод, то бинигарад, ки ин чӣ гуна мард аст ва сирати вай чист, чун ба Мадина расид, гуфт: «Ин малики шумо куҷост?» Гуфтанд: «Моро малик нест, моро амире аст». Ба дарвоза берун шуд, вайро дид дар офтоб хуфта бар замин ва дарра зери сар ниҳода ва арақ аз пешонии вай рафта, чунон ки замин тар шуда буд. Чун он ҳол бидид, бар дили вай азим асар кард, ки касе ҳама мулуки олам аз вай беқарор бошанд ва вай чунон бошад; пас гуфт: «Адл бикардӣ, лоҷарам эмин бихуфтӣ ва малики мо ҷавр кард, лоҷарам ҳамеша тарсон бошад; гувоҳӣ диҳам, ки дини ҳақ дини шумост ва агар на он аст, ки ба расулӣ омадаам, дарҳол мусалмон шудаме ва акнун худ пас аз ин бозоям ва мусалмон шавам».

Пас хатари вилоят ин аст. Ва илми ин дароз аст. Ва волӣ бад-он саломат ёбад, ки ҳамеша ба уламои диндор наздик бувад, то роҳи дин вайро меомӯзанд ва хатари ин кор бар вай тоза медоранд.

**Қоидаи ҳаштум**

Он ки ташна бошад ҳамеша ба дидори уламои диндор; ва ҳарис бувад бар шунидани насиҳати эшон; ва ҳазар кунад ҳамеша аз уламои ҳарис бар дунё, ки вайро ишва диҳанд ва бар вай сано гӯянд ва хушнудии вай

талаб кунанд, то аз он мурдори ҳаром, ки дар дасти вай аст, чизе ба макру ҳила ба даст оранд. Ва олими диндор он бувад, ки ба вай тамаъ накунад ва инсофи вай бидиҳад, чунон ки Шақиқи Балхӣ ба наздики Ҳорунаррашид шуд, гуфт: «Туӣ Шақиқи зоҳид?» Гуфт: «Шақиқ манам, аммо зоҳид не!» Гуфт: «Маро панд деҳ». Гуфт: «Худои таъоло туро ба ҷои Сиддиқ (Абӯбакр) нишондааст ва аз ту сидқ дархоҳад, чунон ки аз вай; ва ба ҷои Форуқ (Умар) нишондааст ва аз ту фарқ дархоҳад миёни ҳақ ва ботил, чунон ки аз вай; ва ба ҷои Зуннурайн (Усмон) нишондааст ва аз ту шарму карам дархоҳад, чунон ки аз вай; ва ба ҷои амирулмӯъминин Алии Муртазо разийаллоҳу анҳу бинишондааст ва аз ту илму ҷуду адл дархоҳад, чунон ки аз вай». Гуфт: «Бияфзой дар панд». Гуфт: «Худои таъолоро саробе аст, ки онро дӯзах гӯянд, аз ту дарбони он сарой сохтааст ва се чиз ба ту додааст: моли байтулмол ва шамшеру тозиёна ва гуфтааст: Халқро бад-ин се чиз аз дӯзах боздор, ҳар ҳоҷатманде, ки ба наздики ту ояд, ин мол аз вай бозмагир ва ҳар ки фармони Худойро хилоф кунад, бад-ин тозиёна вайро адаб кун ва ҳар ки касеро ба ноҳақ бикушад, вайро бад-ин шамшер бикуш – ба дастурии валии вай – агар ин накунӣ, пешрав дар дӯзах ту бошӣ ва дигарон аз паи ту меоянд». Гуфт: «Зиёдат кун ва панд деҳ». Гуфт: «Чашма туӣ ва уммол дар олам ҷӯянд, агар чашма равшан бувад, тирагии ҷӯйҳо зиён надорад ва агар торик бувад, бар равшании ҷӯйҳо ҳеч умед набувад».

Ва Ҳорунаррашид бо Аббос ки аз ҷумлаи хавоси вай буд, ба наздики Фузайли Иёз мешуд, чун ба дари хона расид, Қуръон мехонд, бад-ин оят расида буд, ки: «Ам ҳасиба-л-лазина-ҷтараҳу-с-саййиоти ан наҷъалаҳум ка-л-лазина оману ва ъамилу-с-солиҳоти савоан маҳйоҳум ва мамотуҳум, соа мо йоҳкумун», яъне он аст, ки: «Пиндоштанд касоне, ки корҳои бад карданд, ки мо эшонро баробар дорем бо касоне, ки имон оварданд ва корҳои нек карданд!?» Бад ҳукме буд, ки эшон карданд!» Пас гуфт: «Дар бизан, Аббос». Дар бизаду гуфт: «Амирулмӯъмининро дар боз кун». Гуфт: «Амирулмӯъминин назди ман чӣ кунад?» Гуфт: «Амирулмӯъмининро тоат дор». Пас дар боз кард, шаб буд, чароғро бикушт, Ҳорун дар торикӣ даст гирд мебаровард, то дасташ ба вай боз омад, гуфт: «Оҳ аз ин даст бад-ин нармӣ, агар аз азоб наҷот ёбад!» Он гоҳ гуфт: «Ё амирулмӯъминин, ҷавоби Худои таъолоро сохта бош рӯзи қиёмат, ки туро бо ҳар як мусалмоне як-як биистонад ва инсоф аз ту талаб кунад». Ҳорун ба гиристан афтод, Аббос гуфт: «Хомӯш бош, ки бикуштӣ амирулмӯъмининро!» Гуфт: «Ё Ҳомон[1], ту ва қавми ту вайро ҳалок кар-

[1] Номи вазири Фиръавн.

дед ва маро мегӯӣ, бикуштӣ вайро?» Ҳорун гуфт, ки туро Ҳомон аз ин мегӯяд, ки маро баробари Фиръавн ниҳод. Пас ҳазор динор дар пеши вай биниҳод, ки ин ҳалол аст аз маҳри модарам. Гуфт: «Туро мегӯям: аз он чи ки дорӣ, даст бидор ва ба худовандон деҳ, ту ба ман диҳӣ?!» Ва аз пеши вай бархосту бирафт.

Ва Умар ибни Абдулъазиз мар Муҳаммад ибни Каъби Қуртиро гуфт: «Сифати адли маро бигӯй». Гуфт: «Аз мусалмонон ҳар ки аз ту кеҳтар аст, ӯро падар бош ва ҳар ки меҳтар аст, вайро писар бош ва ҳар ки ҳамчун туст, вайро бародар бош ва уқубати ҳар касе дархӯри гуноҳ ва қуввати вай кун зинҳор, то ба хашм як тозиёнаназанӣ, ки он гоҳҷои ту дӯзах бувад!»

Ва яке аз зуҳҳод ба наздики халифаи рӯзгор шуд, гуфт: «Маро панде деҳ». Гуфт: «Ман ба сафари Чин рафта будам, малики он ҷоро гӯш кар шуда буд, мегирист азим ва мегуфт: «На аз ин мегирям, ки шунавоии ман ба халал шуд, лекин аз он мегирям, ки мазлум бар дари ман фарёд кунад ва ман нашунавам. Валекин чашм бар ҷост мунодо кунанд, то ҳар ки тазаллум хоҳад кард, ҷомаи сурх пӯшад». Пас ҳар рӯзе бар пиле нишастӣ ва берун омадӣ ва ҳар ки ҷомаи сурх доштӣ, вайро бихондӣ. Ё амирулмӯъминин, ин дар кеши кофирӣ буд, ки шафқат ба бандагони Худои таъоло чунон мебурд ва ту мӯъминӣ ва аз аҳли байти расулӣ, нигоҳ кун, то шафқати ту чӣ гуна аст?»

Ва Абӯқилоба ба наздики Умари Абдулъазиз шуд, гуфт: «Маро панд деҳ». Гуфт: «Аз рӯзгори Одам то имрӯз ҳеч халифа намондааст, магар ту». Гуфт: «Бияфзой». Гуфт: «Нахустин халифа, ки бихоҳад музд, ту хоҳӣ буд». Гуфт: «Бияфзой». Гуфт: «Агар Худои таъоло бо ту бувад, аз чӣ тарсӣ ва агар бо ту набувад, ба чӣ паноҳ кунӣ?» Гуфт: «Басанда аст ин, ки гуфтӣ».

Сулаймон ибни Абдулмалик халифа буд, як рӯз андеша кард, ки дар ин дунё чандин танаъъум кардам, ҳоли ман ба қиёмат чӣ гуна бувад?» Касе бар Бӯҳозим фиристод, ки олим ва зоҳиди рӯзгор буд ва гуфт: «Аз он чи рӯза бад-он кушоӣ, маро чизе фирист». Порае сабӯси бирёнкарда ба вай фиристоду гуфт: «Ман ба шаб аз ин хӯрам». Сулаймон чун бидид, бигирист ва бар дили вай азим кор кард ва се рӯз рӯза дошт, ки ҳеч чиз нахӯрд ва саввум шаб бад-он рӯза бикушод. Чунин гӯянд, ки он шаб бо аҳл сӯҳбат кард, писари вай Абдулъазиз падид омад ва аз вай Умари Абдулъазиз, ки ягонаи ҷаҳон буд дар адл ва монанди Умари Хаттоб буд; ва гуфтанд, ки он аз баракоти он нияти некӯ бувд, ки аз ин таом хӯрда буд.

Умари Абдулъазизро гуфтанд, ки: «Сабаби тавбаи ту чӣ буд?» Гуфт:

«Рӯзе ғуломеро задам, гуфт: ёд кун аз он шабе, ки бомдоди вай қиёмат хоҳад буд. Ва он бар дили ман асар кард».

Ва Ҳорунаррашидро яке аз бузургон дид, ки дар Арафот пои бараҳна ва сари бараҳна бар зери сангреза истода буд ва даст бардошта мегуфт: «Бор Худоё, Ту Туӣ ва ман манам; кори ман он аст, ки ҳар замон ба сари гуноҳ шавам ва кори Ту он, ки ҳар замон ба сари мағфират шавӣ, бар ман раҳмат кун». Бузургон гуфтанд: «Бинигаред, ки ҷаббори замин пеши Ҷаббори ҳафт осмон ва замин чӣ зорӣ мекунад!»

Ва Умари Абдулъазиз ба Абӯҳозим гуфт: «Маро панд деҳ». Гуфт: «Бар замин хусб ва марг фаро сар неҳ ва ҳар чи раво дорӣ, ки марги туро дарёбад, нигоҳ дор; ва ҳар чи раво надорӣ, аз он дур бош, ки бошад ки худ марг наздик бошад».

Пас бояд ки соҳиби вилоят ин ҳикоят пеши чашм дорад; ва ин пандҳо, ки дигаронро додаанд, бипазирад; ва ҳар олимеро, ки бинад, аз вай панд талаб кунад; ва ҳар ки эшонро бинад, панд аз даст надиҳад ва калимаи ҳақ бознагирад ва эшонро ғурур надиҳад, ки бо эшон дар он мазлимат шарик бошад.

**Қоидаи нуҳум**

Он ки бад-он қаноат накунад, ки худ аз зулм даст бидорад, лекин омилону ноибон ва чокарони хешро муҳаззаб кунад ва ба зулми эшон ризо надиҳад, ки вайро аз зулми эшон бипурсанд ва эшонро аз зулми вай напурсанд.

Умари Хаттоб нома навишт ба Абумӯсо ал-Ашъарӣ – ва вай омили ӯ буд, ки: «Аммо баъд. Некбахттарини раиятдорон касест, ки раият бад-ӯ некбахт аст; ва бадбахттарин касе аст, ки раият бад-ӯ бадбахт аст. Ва зинҳор, то фарох наравӣ, ки уммоли ту он гоҳҳамчунон кунанд, он гоҳ масали ту чун сутуре бошад, ки сабза бинад ва бисёр бихӯрад, то фарбеҳ шавад ва он фарбеҳӣ сабаби ҳалоки вай гардад, ки бад-он сабаб вайро бикушанд ва бихӯранд. Ва дар Таврот аст, ки: «Ҳар зулм, ки аз омили султон биравад ва хомӯш бошад, ин зулм вай карда бошад; ва маъхуз бувад бад-он». Ва бояд ки волӣ бидонад, ки ҳеч кас мағбунтар ва беақлтар аз он набошад, ки дину охирати хеш ба дунёи дигарон бифурӯшад. Ва ҳама уммолу чокарон хидмат барои насиби дунёи хеш кунанд ва зулмро дар чашми волӣ ороста кунанд, то вайро ба дӯзах фиристанд. Ва эшон ба ғарази хеш расанд. Ва кадом душман бувад азимтар аз он ки дар ҳалоки ту саъй кунад барои дираме чанд, ки ба даст орад?

Ва дар ҷумла дар раият адл нигоҳ надорад касе, ки уммол ва чокарони

хешро бар адл надорад ва ин накунад илло касе, ки пештар дар даруни тани хеш адл нигоҳ дорад. Ва адл он бувад, ки зулми шаҳвату ғазаб аз ақл боздорад, то эшонро асири ақлу дин гардонад, на ақлу динро асири эшон. Ва бештари халқ онанд, ки ақлро камари хидмат барбаста доранд барои шаҳвату ғазаб, ё ҳилае истинбот мекунанд, то шаҳвату ғазаб ба муроди хеш расанд. Ва ақл аз ҷавҳари фариштагон аст ва аз лашкари Худои таъоло аст; ва шаҳвату ғазаб лашкари иблис аст. Касе, ки лашкари Худойро таъоло дар дасти лашкари иблис асир кунад, бар дигарон адл чун кунад? Пас офтоби адл аввал дар сина падид ояд, он гоҳ нури он ба аҳли хона ва хавос сироят кунад, он гоҳ шуои он ба раият расад. Ҳар ки бе офтоб шуо чашм дорад, талаби муҳол карда бошад!

Ва бидон, ки адл аз камоли ақл хезад. Ва камоли ақл он бувад, ки корҳо чунон ки ҳаст, бинад ва ҳақиқату ботини он дарёбад ва ба зоҳири он ғарра нашавад, масалан, чун адл даст бидорад барои дунё, нигоҳ кунад, то мақсуди вай аз дунё чист: агар мақсуд он аст, ки таоми хуш хӯрад, бояд ки бидонад, ки баҳима бошад дар сурати одамӣ, ки шараҳи хӯрдан кори сутурон аст; ва агар барои он кунад, то ҷомаи дебо пӯшад, ин зане бувад дар сурати марде, ки раъноӣ кори занон бувад; ва агар барои он кунад, то хашми хеш биронад бар душманони хеш, ин сабъе бувад дар сурати одамӣ, ки хашм гирифтан ва дарафтодан бо халқ кори сибоъ аст; ва агар барои он кунад, то вайро хидмат кунанд, ин ҷоҳиле бувад дар сурати оқиле, ки агар ақл дорад, бидонад, ки он ҳама чокарон хидмати шикам ва фарҷу шаҳвати хеш мекунанд ва аз вай доми шаҳвати худ сохтаанд ва он суҷуд, ки мекунанд, хештанро мекунанд; ва нишон он аст, ки агар бишунаванд, ки вилоят ба дигаре медиҳанд, ҳама аз вай эъроз кунанд ва бад-он дигар тақарруб кардан гиранд ва ҳар ҷо, ки гумон баранд, ки сим он ҷо хоҳад буд, хидмату суҷуд он ҷо кунанд. Пас ҳақиқати он на хидмат кардан аст, балки хандидан аст бар вай. Ва оқил он бувад, ки аз корҳо ҳақиқат ва рӯҳи он бинад на сурати он ва ҳақиқати ин корҳо чунин аст, ки гуфтаанд, ҳар ки на чунин донад, оқил нест; ва ҳар ки оқил нест, одил нест ва ҷои вай дӯзах аст ва бад-ин сабаб аст, ки сари ҳама саодатҳо ақл аст, валлоҳу аълам.

### Қоидаи даҳум

Он аст, ки ғолиб бар волӣ такаббур бошад ва аз такаббур хашм ғолиб бувад ва вайро ба интиқом даъват кунад. Ва хашм ғӯли ақл аст;

ва офату илоҷи он дар китоби ғазаб дар рукни мӯҳликот ёд кунем. Аммо чун ин ғолиб шуд, бояд ки ҷаҳд кунад, то дар ҳама корҳо майл ба ҷониби афв кунад ва караму бурдборӣ пеша гирад ва бояд бидонад, ки чун ин пеша гирад, монанди анбиё ва саҳобаву авлиё бошад ва монанди мардумони аблаҳ, ки монанди сибоъ ва сутурон бошанд, набошад.

Ҳикоят кунанд, ки Бӯҷаъфар халифа буд, бифармуд, то якеро бикушанд, ки хиёнате карда буд, Муборак ибни Фузола ҳозир буд, гуфт: «Ё амирулмӯъминин, нахуст хабаре аз расул алайҳиссалом бишунавӣ аз ман?» Гуфт: «Бигӯй». Гуфт: «Ҳасани Басрӣ ривоят мекунад, ки расул гуфт алайҳиссалом, ки: «Рӯзи қиёмат, ки ҳамаи халқро дар як саҳро ҷамъ кунанд, мунодӣ овоз диҳад, ки: «Ҳар киро ба назди Худои таъоло дасте аст, бархезад». Ҳеч кас барнахезад, магар он, ки аз касе афв кунад». Гуфт: «Даст аз вай бидоред, ки ман аз вай афв кардам». Ва бештари хашму лоф аз он бувад, ки касе ба эшон забон дароз кунад, ки хоҳанд, ки дар хуни вай саъй кунанд; ва дар ин вақт бояд ки ёд дорад аз он, ки Исо гуфт алайҳиссалом мар Яҳёро алайҳиссалом, ки ҳар ки туро чизе гӯяд ва рост гӯяд, шукр кун ва агар дурӯғ гӯяд, шукри азимтар кун, ки дар девони ту амале бияфзуд – бе ранҷи ту». Яъне ки ибодати он кас ба девони ту оранд – бе ранҷи ту.

Ва якеро дар пеши расул алайҳиссалом мегуфтанд, ки: «Ӯ азим боқувват марде аст!» Гуфт: «Чаро?» Гуфтанд: «Бо ҳар касе гӯштӣ гирад, ӯро бияфканад ва бо ҳама кас барояд». Расул гуфт алайҳиссалом: «Қавӣ ва мардона он бошад, ки бо хашми хеш барояд, на он, ки касеро бияфканад!» Ва расул гуфт алайҳиссалом: «Се чиз аст, ки ҳар ки бад-он расид, имони вай тамом (комил) шуд: чун хашм гирад, қасд ботил накунад ва чун хушнуд бувад, ҳақ бинагузорад ва чун қодир шавад, беш аз ҳаққи хеш наситонад». Ва Умар гуфт разийаллоҳу анҳу: «Бар хулқи ҳеч кас эътимод макун, то ба вақти хашм ӯро набинӣ; ва бар дини ҳеч кас эътимод макун, то дар вақти тамаъ ӯро наёзмоӣ». Ва Алӣ ибни ал-Ҳусайн разийаллоҳу анҳу як рӯз ба масҷид мешуд, яке вайро дашном дод, ғуломони вай қасди вай карданд, гуфт: «Даст бидоред аз вай». Ӯро гуфт: «Он чи аз мо бар ту пӯшида аст, бештар аст, ҳеч ҳоҷате ҳаст туро, ки ба дасти мо барояд?» Он мард хиҷил шуд, пас Алӣ ибни ал-Ҳусайн разийаллоҳу анҳу ҷомае дошт, ба вай дод ва ҳазор дирам фармуд вайро. Он мард мешуду мегуфт: «Гувоҳӣ медиҳам, ки ин ҷуз фарзанди паёмбарон нест». Ва ҳам аз вай ривоят аст, ки ғуломро ду бор овоз дод, ҷавоб надод, вайро гуфт: «Нашунидӣ?» Гуфт: «Шунидам». Гуфт: «Чаро

ҷавоб надодӣ». Гуфт: «Аз хулқи некӯи ту эмин будам, ки маро наранҷонӣ». Гуфт: «Шукр Худойро, ки бандаи ман аз ман эмин аст».

Ва ғуломе буд Бӯзарро, пои гӯсфанде бишикаст, гуфт: «Чаро кардӣ?» Гуфт: «Амдан кардам, то туро ба хашм орам». Гуфт: «Ман акнун он касро ба хашм орам, ки туро ин биёмӯхт, яъне иблисро». Ва вайро озод кард. Ва яке вайро дашном дод, гуфт: «Эй ҷавонмард, ба миёни ман ва дӯзах ақабае аст, агар он ақаба бигузорам, бад-ин сухани ту бок надорам ва агар натавонам гузашт, худ батар аз онам, ки ту гуфтӣ».

Ва расул алайҳиссалом гуфт: «Кас бувад, ки ба ҳилму афв дараҷаи соим ва қоим биёбад; ва кас бувад, ки номи вай дар ҷаридаи ҷабборон нависанд ва ҳеч вилоят надорад, магар бар аҳли хонаи хеш». Ва расул гуфт алайҳиссалом, ки: «Дӯзахро даре аст, ҳеч кас бад-он роҳ нашавад, магар он, ки хашми хеш бар хилофи фармони шаръ ронад». Ва ривоят аст, ки иблис дар пеши Мӯсо омад алайҳиссалом ва гуфт: «Туро се чиз биёмӯзам, то маро аз Ҳақ таъоло ҳоҷат хоҳӣ». Мӯсо гуфт алайҳиссалом: «Он се чиз чист?» Гуфт: «Аз тезӣҳазар кун, ки ҳар ки тезсар бувад, ман бо вай чунон бозӣ кунам, ки кӯдакон бо гӯй; ва аз занон ҳазар кун, ки ҳеч дом фурӯ накардам халқро, ки бад-он эътимод дорам, чун занон; ва аз бахилӣҳазар кун, ки ҳар ки бахил бувад, ман дину дунё – ҳар ду, бар вай ба зиён орам».

Ва расул гуфт алайҳиссалом: «Ҳар ки хашме фурӯ хӯрад ва тавонад, ки биронад, Худои таъоло дили вайро аз амн ва имон пур кунад; ва ҳар ки ҷомаи таҷаммул дарнапӯшад, то Худойро таъоло тавозӯъ карда бошад, Худои таъоло вайро ҳуллаи (порчаи гаронбаҳо) каромат дарпӯшонад». Ва расул гуфт алайҳиссалом: «Вой бар он, ки хашмгин шавад ва хашми Худои таъоло бар хештан фаромӯш кунад». Ва яке расулро гуфт алайҳиссалом: «Маро коре бимӯз, то бад-он ба биҳишт расам». Гуфт: «Хашмгин машав ва биҳишт турост». Гуфт: «Дигар?» Гуфт: «Аз ҳеч кас ҳеч чиз махоҳ ва биҳишт турост». Гуфт: «Дигар?» Гуфт: «Пас аз намози дигар ҳафтод бор истиғфор кун, то гуноҳи ҳафтодсола туро афв кунад». Гуфт: «Маро гуноҳи ҳафтодсола нест». Гуфт: «Гуноҳи модаратро». Гуфт, ки модарамро чандин гуноҳ нест. Гуфт: «Гуноҳи падаратро». Гуфт: «Падарамро чандин гуноҳ нест». Гуфт: «Бародаронатро».

Ва Абдуллоҳ ибни Масъуд мегӯяд разийаллоҳу анҳу: «Расул алайҳиссалом моле қисмат кард, яке гуфт, ки: «Ин қисмате аст, ки на барои Худои таъоло кардаанд». Яъне, ки ба инсоф нест. Ибни Масъуд разийаллоҳу анҳу расулро ҳикоят кард: «Вай хашмгин шуд ва рӯи вай

сурх шуд, беш аз ин нагуфт, ки: Худои таъоло бар бародарам Мӯсо раҳмат кунод, ки вайро беш аз ин биранҷониданд ва сабр кард».

Ин ҷумла аз ахбору ҳикоёт кифоят бувад насиҳати аҳли вилоятро, ки чун асли имон бар ҷой бошад, ин асар кунад; ва агар асар накунад, он аст, ки дили вай аз имон холӣ шудааст ва ҷуз ҳадисе бар дил ва бар забон намондааст; ва ҳадиси имон, ки дар дил бувад, дигар аст ва имони зоҳир – дигар. Ва надонам, ки ҳақиқати имон чӣ гуна бувад омилеро, ки вай соле чандин ҳазор динор ҳаром биситонад ва ба дигаре диҳад, то ҳама дар замони (кафолати) вай бувад ва дар қиёмат ҳама аз вай талаб кунанд ва манфиати он ба дигаре расад? Ва ин ниҳояти ғафлат ва номусалмонӣ бувад, ва-с-салом.

Тамом шуд рукни аввал ва дуввум аз китоби «Кимиёи саодат». Ва-л-ҳамду лиллоҳи Рабби-л-ъоламин; ва саллаллоҳу ъало хайри халқиҳи Муҳаммадин ва олиҳи-т-тайййибина-т-тоҳирина ва саллама таслиман доиман касиран.

## ҶИЛДИ ДУВВУМ

# КИМИЁИ САОДАТ

**Имом Ҳуҷҷатулислом Зайнуддин**
**Абӯҳомид Муҳаммади Ғаззолӣ**

**Намунаи олӣ ва камназири наср ва шеваи**
**нигориши ахлоқ дар садаи панҷуми ҳиҷрӣ**

**Аз рӯи нусхае, ки дар садаи ҳаштуми ҳиҷрӣ**
**навишта шуда бо муқобила ба нусхаҳои муҳим**
**ва кӯҳнаи китобхонаҳои Теҳрон**

**Бисмиллоҳир-раҳмонир-раҳим**

## РУКНИ САВВУМ

Аз китоби «Кимиёи саодат», андар пайдо кардани ақаботи роҳи дин, ки онро муҳликот гӯянд, ки он чист ва чанд аст ва илоҷи он бар чӣ ваҷҳ аст ва мадори ин низ бар даҳ асл аст.

**Асли аввал** – Андар пайдо кардани риёзати нафс ва илоҷи хӯи бад ва тадбири ба даст овардани хӯи некӯ.

**Асли дуввум** – Илоҷи шаҳвати шикам ва фарҷ ва шикастани шараҳ андар ин ҳар ду.

**Асли саввум** – Илоҷи шараҳи бисёр гуфтан ва офатҳои забон чун дурӯғ ва ғайбат ва ғайри он.

**Асли чаҳорум** – Илоҷи хашм ва ҳиқд ва ҳасад ва офатҳои он.

**Асли панҷум** – Илоҷи дӯстии дунё ва пайдо кардани он ки ҳубби дунё сари ҳама гуноҳон аст.

**Асли шашум** – Илоҷи дӯстии мол ва офати бухл.

**Асли ҳафтум** – Илоҷи дӯстии ҷоҳу ҳишмат ва офати он.

**Асли ҳаштум** – Илоҷи дӯстии риё андар ибодат ва хештан ба порсоӣ намудан.

**Асли нӯҳум** – Илоҷи кибру уҷб ва тадбири ҳосил кардани хулқи некӯ ва тавозӯъ ва фурӯтанӣ намудан.

**Асли даҳум** – Пайдо кардани ғурур ва фирефтагӣ ва гумони некӯ бурдан ба хештан на ба ҷои хеш.

Ин аст усули сифоти мазмум ва ҳама шохаҳои вай боз ин даҳ вусул ояд. ҳар кӣ ин даҳ ақаба бигузошт, таҳорати ботин кард ва аз наҷосати ахлоқи бад бираст ва дили худро шоистаи он гардонид, ки ороста шавад ба ҳақоиқи имон, чун: маърифат ва тавҳиду таваккул ва ғайри он.

## АСЛИ АВВАЛ

### Андар риёзати нафс ва таҳорат аз хӯи бад

Ва мо дар ин асл фазли хӯи некӯ бигӯем, пас, ҳақиқати хӯи некӯ пайдо кунем, ки хӯи некӯ ба даст овардан мумкин аст ба риёзат, пас тариқи он бигӯем, ки чист, пас аломати хӯи бад бигӯем, пас тадбири он ки касе айби худ бишиносад, бигӯем, пас аломати хӯи некӯ пайдо кунем, пас тариқи парвардани кӯдакон ва тарбияти эшон бигӯем, пас роҳи муҷоҳидати мурид андар ибтидои ин кор пайдо кунем ва фазлу савоби хӯи некӯ бигӯем, иншоаллоҳи таъоло.

### Пайдо кардани фазл ва савоби хӯи некӯ

Бидон, ки Ҳақ таъоло бар Мустафо – саллалоҳу алайҳи ва олиҳи ва саллам – сано гуфт ба хулқи некӯ ва гуфт: «Иннака лиъало хулқун азимун». Ва расул саллалоҳу ва саллам гуфт: «Маро фиристодаанд, то маҳосини ахлоқро тамом кунам». Ва гуфт: «Азимтарин чизе, ки дар тарозу ниҳанд, хӯи некӯст».

Ва яке дар пеши расул омад алайҳиссалом ва гуфт: «Дин чист?». Гуфт: «Хулқи некӯ», аз рости вай андар омад ва аз чапи вай андар омад ва ҳамчунин мепурсид ва вай ҳамчунин мегуфт, бозпасин бор гуфт: «Менадонӣ? Он, ки хашмгин нашавӣ!». Ва аз вай пурсиданд, ки: «Фозилтарин аъмол чист?» Гуфт: «Хулқи некӯ».

Яке расулро гуфт алайҳиссалом: «Маро васияте кун». Гуфт: «Ҳар куҷо, ки бошӣ, аз Ҳақ таъоло бипарҳез». Гуфт: «Дигар». Гуфт: «Аз паси ҳар бадӣ, некӣ бикун, то онро маҳв кунад». Гуфт: «Дигар». Гуфт: «Мухолатат бо хулқи некӯ кун». Ва расул алайҳиссалом гуфт: «Ҳар киро Худои таъоло хулқи некӯ дод ва рӯи некӯ вайро арзонӣ дошт, хӯриши оташ накунад».

Ва расулро алайҳиссалом гуфтанд: «Фалон зан рӯз ба рӯза ва шаб ба намоз мебошад, валекин бадхӯй аст ва ҳамсоягонро ба забон биранҷонад». Гуфт: «Ҷои вай дӯзах аст». Ва расул гуфт алайҳиссалом: «Хӯи бад тоатро ҳамчунон табоҳ кунад, ки сирка ангубинро». Ва расул алайҳиссалом андар дуо гуфтӣ: «Бор Худоё, халқи ман некӯ офаридӣ, хулқи ман некӯ бикун». Ва гуфтӣ: «Бор Худоё, тандурустӣ ва офият ва хӯи некӯ арзонӣ дор». Ва пурсиданд расулро саллалоҳу алайҳи ва саллам, ки: «Чӣ беҳтар, ки Ҳақ таъоло бандаро бидиҳад». Гуфт: «Хулқи некӯ». Ва гуфт: «Хулқи некӯ гуноҳро ҳамчунон нест кунад, ки офтоб яхро».

Ва Абдурраҳмон ибни Самара разийаллоҳу анҳу гӯяд, ки: «Наздики расул будам алайҳиссалом». Гуфт: «Дӯш чизе аҷиб дидам: мардеро дидам аз уммати хеш андар зону афтода ва миёни вай ва миёни Ҳақ таъоло ҳиҷобе буд, хулқи некӯи вай биёмад ва ҳиҷоб баргирифт ва вайро ба Ҳақ таъоло расонид». Ва гуфт: «Банда ба хулқи некӯ дараҷа биёбад, чунонки касе ба рӯз ба рӯза ва ба шаб ба намоз ва дараҷоти бузург андар охират биёбад, агарчи заифибодат бувад». Ва некӯтарин хулқе расулро буд алайҳиссалом, ки як рӯз занон андар пеши вай бонг ҳамекарданд ва ғалаба ҳамедоштанд, Умар разийаллоҳу анҳу андар шуд, бигурехтанд, гуфт: «Эй душманони хеш аз ман ҳишмат доред[1] ва аз расули Худо ҳишмат надоред?!» Гуфтанд: «Ту аз вай тундтарӣ ва дурушттар!». Ва расул алайҳиссалом гуфт: «Ё Ибн-ул-Хаттоб, бад-он Худой, ки нафси ман ба ҳукми вай аст, ки ҳаргиз туро шайтон андар роҳе набинад, ки на он роҳ бигузорад ва ба роҳе дигар шавад аз ҳайбати ту».

Ва Фузайл раҳматуллоҳ гуфт: «Сӯҳбат бо фосиқи некӯхӯ дӯсттар дорам аз он, ки бо қуррои бадхӯ». Ибну-л-Муборак раҳматуллоҳ бо бадхӯе андар роҳ афтод, чун аз вай ҷудо шуд, бигирист, гуфтанд: «Чаро мегирйӣ?» Гуфт: «Он бечора аз наздики ман бирафт ва он хӯи бад ҳамчунон бо вай бирафт ва аз вай ҷудо нашуд». Ва Катонӣ гӯяд раҳматуллоҳ, ки: «Сӯфиӣ хӯи некӯст: ҳар кӣ аз ту ба хӯй некӯтар, аз ту сӯфитар». Ва Яҳё ибни Муоз ар-Розӣ гӯяд раҳматуллоҳи алайҳи: «Хӯи бад маъсияте аст, ки бо вай ҳеч тоат суд надорад ва хӯи некӯ тоате аст, ки бо вай ҳеч маъсият зиён надорад».

## Ҳақиқати хӯи некӯ

Бидон, ки ҳақиқати хӯи некӯ – то он чист ва кадом аст? – сухан бисёр гуфтаанд ва ҳар якеро он чи дар пеш омадааст, бигуфтааст ва тамомии он нагуфтааст: чунонки яке мегӯяд: «Рӯй кушода доштан». Ва яке мегӯяд: «Ранҷи мардумон кашидан». Ва яке мегӯяд: «Мукофот нокардан аст». Ва амсоли ин ва ин ҳама баъзе аз шохаҳои вай аст, на ҳақиқати вай аст ва тамомии вай ва мо ҳақиқати вай ва ҳадди тамомии вай пайдо кунем.

Бидон, ки одамиро аз ду чиз офаридаанд – яке колбад, ки ба чашми сар битавон дид ва яке рӯҳ, ки ба ҷуз чашми дил андар натавон ёфт ва ҳар якеро аз ин ду зиштӣ ва некӯӣ аст: якеро ҳусни хулқ гӯянд ва якеро ҳусни халқ, ҳусни хулқ иборат аз сурати ботин аст, чунонки ҳусни халқ иборат аз сурати зоҳир аст ва чунонки сурати зоҳир некӯ набошад, бад-он ки

[1] Ҳишмат доштан — мулоҳиза кардан, пос доштан.

чашми некӯ буваду бас, даҳони некӯ буваду бас, то он гоҳ, ки бинӣ ва даҳону чашм некӯ бувад, ҷумла ва андархӯри якдигар бувад, ҳамчунин сурати ботин некӯ набошад, то он гоҳ, ки чаҳор қуввати некӯ андар вай набувад: қуввати илм ва қуввати хашм ва қуввати шаҳват ва қуввати адл миёни ин ҳар се.

**Аммо қуввати илм**, бад-он зиракӣ мехоҳем ва некӯии вай бад-он бошад, ки ба осонӣ рост аз дурӯғ боздонад дар гуфторҳо ва некӯ аз зишт боздонад дар кирдорҳо ва ҳақ аз ботил боздонад андар эътиқодҳо, чунонки Ҳақ таъоло гуфт: «Ва ман йувти–л-ҳикмата фақад увтийа хайран касиран»[1].

**Ва некӯии қуввати ғазаб** бад-он бувад, ки андар фармони шаръ бувад ва ба дастуре бархезад ва ба дастуре биниишинад.

**Ва некӯии қуввати шаҳват**ҳам бад-ин бувад, ки саркаш набувад ва ба дастуре шаръу ақл бувад, чунонки тоати ақл ва шаръ бар вай осон бувад;

**Ва некӯии адл** он бошад, ки ғазабу шаҳватро забт ҳамекунад андар таҳти ишорати дину ақл.

Ва масали ғазаб чун саги шикорӣ аст ва масали шаҳват чун асб ва масали ақл чун савор, ки асб гоҳ бувад, ки саркаш бувад ва гоҳ бувад, ки фармон бардорад ва саг гоҳ бувад, ки омӯхта бувад ва гоҳ бувад, ки бар табъи худ бувад ва то ин омӯхта набувад ва то он фарҳехта[2] набувад, саворро умед он набошад, ки сайд ба даст орад, балки бими он бувад, ки худ ҳалок шавад, ки саг андар вай афтад ва асб вайро бар замин афканад ва аммо маънии адл он бошад, ки ин ҳар дуро андар итоати ақлу дин дорад: гоҳ шаҳватро бар хашм мусаллат кунад, то саркашии вай бишиканад ва гоҳ хашмро бар шаҳват мусаллат кунад, то шараҳи вай бишиканад ва чун ин ҳар чаҳор бад-ин сифат бувад, ин некӯхӯи мутлақ бувад ва агар аз ин баъзе некӯ набошад, ин некӯхӯи мутлақ набошад: ҳамчунон, ки касеро, ки даҳон некӯ бувад ва бинӣ зишт, ин некӯрӯи мутлақ набошад.

Ва бидон, ки ин ҳар яке чун зишт бувад, аз вай хулқҳои зишт ва корҳои бад таваллуд кунад. Ва зиштии ҳар яке аз ду ваҷҳ бувад: яке аз фузунӣ хезад, ки аз ҳад нашуда бувад ва яке аз он ки ноқис бувад.

Ва қуввати илм чун аз ҳад бишавад ва андар корҳои бад ба кор доранд, аз вай гурбузӣ[3] ва бисёрдонӣ хезад ва чун ноқис шавад, аз вай аблаҳӣ ва ҳамоқат хезад ва чун мӯътадил бошад аз вай тадбири некӯ ва раъйи

[1] Ҳар киро доноӣ додаанд, ҳароина хайри фаровон додаанд.

[2] Боадаб, ботарбият.

[3] Ҳилагарӣ ва дағалкорӣ аз роҳи доноӣ.

дуруст ва андешаи савоб ва фаросати рост хезад.

Ва қуввати хашм чун аз ҳад бишавад, онро таҳаввур[1] гӯянд ва чун ноқис бувад, онро баддилӣ ва беҳамиятӣ[2] гӯянд ва чун мӯътадил бувад, на бешу на кам – онро шуҷоат гӯянд ва аз шуҷоат, карам ва бузургҳимматӣ ва далериву ҳилму бурдборӣ ва оҳистагиву фурӯ хӯрдани хашм ва амсоли ин ахлоқ хезад ва аз таҳаввур лофу уҷб ва кибру кундоварӣ ва борномаву хештан андар корҳои бохатар афкандан ва амсоли ин хезад ва чун ноқис бошад ва аз вай хорхештанӣ ва бечорагӣ ва ҷазаъу тамаллуқ ва мазаллат хезад.

Ва аммо қуввати шаҳват чун ба ифрот бувад, онро шараҳ гӯянд ва аз вай шӯхӣ[3] ва палидӣ ва бемурувватӣ ва нопокӣ ва ҳасаду хорӣ кашидан аз тавонгарон ва ҳақир доштани дарвешон ва амсоли ин хезад ва агар ноқис бувад, аз рӯи сустӣ ва номардӣ ва бехештанӣ[4] хезад ва чун мӯътадил бувад, онро иффат гӯянд ва аз вай шарму қаноат ва мусомеҳат ва сабру зарофат[5] ва мувофиқат хезад.

Ва ҳар якеро аз ин ду канора аст, ки зишт ва мазмум аст ва миёнаи он некӯ ва писандида аст ва он миён дар миёна ду канораи бориктар аст аз мӯй ва Сироти мустақим[6] он миёна аст ва ба борикӣ чун Сироти охират аст: ҳар кӣ бар ин Сирот рост биравад, фардо бар он Сирот эмин бувад. Ва барои ин аст, ки Худои таъоло барои ҳама ахлоқ миёна фармуд ва аз ҳар ду тараф манъ ва занҷир кард ва гуфт: «*Ва-л-лазина изо атфақу лам йусрифу ва лам йақтуру ва кона байна золика қивоман*» бисутуд касеро, ки андар нафақа на танг гирад ва на исроф кунад ва бар миёна биистад ва расулро гуфт – саллаллоҳу алайҳи ва саллам: «*Ва ло таҷъал йадака мағлулатан ила ъунуқика ва ло табсутҳо кулла-л-басти*», «Даст андар банд мадор, чунонки ҳеч чиз бинадиҳӣ ва ба якборагӣ кушода мадор, чунонки ҳама бидиҳӣ ва бе барг фурӯ монӣ».

Пас, бидон, ки некӯхӯии мутлақ он бувад, ки ин ҳама маъонӣ андар вай мӯътадил ва рост бувад, чунонки некӯрӯӣ он бувад, ки ҳама андомҳои вай рост ва некӯ бувад ва халқ андар ин ба чаҳор гурӯҳанд: яке он бошад, ки камоли ин ҳама сифот вайро ҳосил бувад ва некӯхӯӣ ба камол бошад, ҳама халқро ба вай иқтидо бояд кард ва ин набувад илло пайғамбарро саллаллоҳу алайҳи ва саллам, чунонки некӯрӯии мутлақ Юсуфро буд –

---

[1] Бебокӣ.

[2] Беғайратӣ.

[3] Бешармӣ.

[4] Беҳушӣ, беҳиссӣ.

[5] Покдилӣ, покниҳодӣ.

[6] Роҳи рост.

алайҳиссалом, дуввум он ки ин ҳама сифот андар вай ба ғояти зиштӣ бувад ва ин бадхӯии мутлақ бувад: ва уҷб бувад вайро аз миёни халқ берун кардан, ки вай наздик бувад ба сурати шайтон, ки шайтон ба ғояти зиштист ва зиштии шайтон зиштии ботин ва сифоту ахлоқ аст; саввум он, ки дар миёни ин ду дараҷа бошад, валекин ба некӯтар наздиктар; чаҳорум он, ки дар миёна бошад, лекин ба зиштӣ наздиктар бувад; ва чунонки андар ҳусни зоҳир некӯӣ бағоят ва зиштӣ бағоят камтар бувад ва бештар андар миёна бошад андар хулқи некӯҳамчунин бувад: пас, ҳар касеро ҷаҳд бояд кард, то агар ба камол нарасад, бошад, ки ба дараҷаи камол наздиктар бувад ва агар ҳама ахлоқи вай некӯ набувад, боре баъзе ё бештар некӯ бувад. Ва чунонки тафовут андар некӯрӯӣ ва зиштрӯӣ ниҳоят надорад, андар хулқҳамчунин бошад.

Ин аст маънии хулқи некӯ ба тамомӣ ва ин на як чиз аст, на даҳ ва на сад, ки бисёр аст, валекин асли ин бо қуввати илму ғазаб ва шаҳвату адл аст ва дигар ҳама шохаҳои вай бувад.

### Пайдо кардани он ки хулқи некӯ ба даст овардан мумкин аст

Бидон, ки гурӯҳе гуфтаанд: «Чунонки хулқи зоҳир бинагардад аз он, ки офаридаанд: кӯтоҳ дароз нашавад ба ҳилат, ё дароз кӯтоҳ нашавад ва зишт некӯ нашавад, ҳамчунин ахлоқ, ки сурати ботин аст, бинагардад» ва ин хатост, агар чунин будӣ, таъдиб ва риёзат ва панд додан ва васият кардани некӯ[1]ҳама ботил будӣ. Ва расул алайҳиссалом гуфт: «Ҳусну ахлоқакум – хӯи хешро некӯ кунед». Ва ин чӣ гуна муҳол бувад, ки мар сутурро аз саркашӣ бо нармӣ тавон овар ва сайди ваҳширо фаро унс тавон дошт! Ва қиёси ин бар хулқат ботил аст, ки корҳо ду қисм аст, баъзе он аст, ки ихтиёри одамиро бад-он роҳ нест, чунонки аз астаи хурмо дарахти себ натавон кард, аммо аз вай дарахти хурмо тавон кард ба тарбият ва нигоҳ доштан ва шурути он, ҳамчунин асли хашм ва шаҳват мумкин нест ба ихтиёр аз одамӣ бибурдан, аммо хашм ва шаҳватро ба риёзат бо ҳадди эътидол овардан мумкин аст ва ин ба таҷрибат маълум аст, аммо дар ҳаққи баъзе хулқ душвортар бувад ва душвории он ба ду сабаб бувад, яке аз он ки дар асли фитрат қавитар афтода бувад ва дигар он, ки муддате дароз тоати он дошта бувад.

Ва халқ андар ин ба чаҳор дараҷаанд:

**Дараҷаи аввал** – он ки содадил бошад, ки ҳанӯз нек аз бад нашинохта

---
[1] Суфориш кардан.

бошад, ҳанӯз хӯй фарокори неку бад накарда бувад, валекин бар фитрат аввал аст ва ин нақшпазир бувад ва зуд салоҳ пазирад: вайро ба касе ҳоҷат бувад, ки таълим кунад ва офати ахлоқи бад бо вай бигӯяд ва роҳ ба вай намояд. Ва кӯдаконро ҳама дар ибтидои фитрат чунин бувад ва роҳи эшон падару модар бизананд, ки эшонро бар дунё ҳарис кунанд ва фаро гузоранд, то чунонки хоҳанд, зиндагонӣ мекунанд, хуни дайни эшон дар гардани модарону падарон бошад ва барои ин гуфт Ҳақ субҳонаҳу ва таъоло: «Қуво анфусакум ва аҳликум норан»[1].

**Дараҷаи дуввум** – он бувад, ки ҳанӯз чизе бад эътиқод накардааст, лекин мутобеати шаҳват ва ғазаби хӯй карда бошад мудом, лекин ҳамедонад, ки нокарданӣ аст. Кори вай саъбтар бувад, ки вайро ба ду чиз ҳоҷат аст. Яке он, ки хӯи фасод аз вай берун кунанд ва дуввум он, ки тухми салоҳ андар вай бикоранд, валекин агар дар вай ҷиддӣ ва боястӣ пайдо ояд, зуд ба ислоҳ ояд ва хӯй аз фасод бозканад.

**Дараҷаи саввум** – он, ки хӯй фаро фасод карда бувад, надонад, ки ин нокарданӣ аст, балки он хӯй андар чашми вай некӯ шуда бувад: ин ба ислоҳ наёяд, илло ба нодир.

**Дараҷаи чаҳорум** – он, ки аз ин ҳама фахр кунад ба фасод ва пиндорад, ки корест чун касоне, ки лоф зананд, ки мо чандин кас бикуштем ва чандин шароб бихӯрдем, ин илоҷпазир набошад, магар саодате самовӣ андаррасад, ки одамӣ андар он роҳ набарад.

## Пайдо кардани тариқи муолиҷа

Бидон, ки ҳар кӣ хоҳад, ки хулқеро аз худ берун кунад, як тариқ беш нест ва он – он аст, ки ҳар чизро, ки он хулқҳамефармояд, хилофи он ҳамекунад, ки шаҳватро ҷуз мухолифат накушад ва ҳар чизро зидди вай шиканад: чунонки илоҷи иллате, ки аз гармӣ хезад сардӣ хӯрдан аст; ҳар иллате, ки аз хашм хезад, илоҷи вай бурдборӣ кардан аст ва ҳар чӣ аз такаббур хезад, илоҷи вай тавозӯъ кардан аст ва ҳар чӣ аз бухл хезад, илоҷи вай мол додан аст ва ҳамчунин аст ҳама.

Пас, ҳар кӣ коре некӯ одат кунад, хулқи некӯ андар вай падид ояд ва сирри ин, ки шариат ба кори некӯ фармудааст, ин аст, ки мақсуд аз ин гардидани дил аст аз сурати зашт ба сурати некӯ. Ва ҳар чӣ одамӣ ба такаллуф одат кунад, табъи вай шавад, ки кӯдак аз ибтидо аз дабиристон бирамад ва аз таълим гурезон бувад. Ва чун вайро ба илзом фаро таълим доранд, табъи вай шавад ва чун бузург шавад, лаззати вай андар илм

[1] Худатон ва касонатонро аз оташ нигоҳ доред.

бувад ва аз он сабр натавонад кард, балки касе ки кабӯтар бозидан ё шатранҷ бозидан ё қимор одат кунад – чунонки табъи ӯ гардад – ҳама роҳатҳои дунё ва ҳар чӣ дорад, андар сари он диҳад ва даст аз он бинадорад, балки чизҳо, ки бар хилофи табъ аст, ба сабаби одат табиат гардад, то касоне бошанд, ки фахр кунанд бар айёрӣ ва бар он, ки бар чӯб хӯрдан ва даст буридан сабр кунанд ва муханнасон – бо фазиҳати кори эшон – бо якдигар дар муханнасӣ фахр кунанд, балки агар касе назора кунад, миёни ҳаҷҷомон ва канносон ҳамчунон андар кори худ бо якдигар фахр кунанд, ки уламо ва мулук накунанд ва ин ҳама самараи одат аст, балки касе, ки ба гил хӯрдан хӯ фаро кунад, чунон шавад, ки аз он сабр натавонад кард ва бар бемориву хатари ҳалок сабр мекунад.

Пас, чун он чи зидду хилофи табъ аст, ба одати табъ ҳамегардад, ончи бар мувофиқи табъ аст ва дилро ҳамчун таом ва шароб аст танро, авлотар ки ба одат ҳосил ояд ва маърифати Ҳақ таъоло ва тоати вай ва зердаст доштани ғазабу шаҳват, бар муқтазои табъи дили одамӣ аст, ки вай аз гурӯҳи фариштагон аст ва он ки майли вай ба хилофи ин аст, аз он аст, ки бемор шудааст, то ғизои вай нохуш шудааст наздики вай; ва бемор бошад, ки таомро душман дорад ва он чи вайро зиён дорад бар он ҳарис, пас ҳар кӣ чизе дигар аз маърифат ва тоати Ҳақ таъоло дӯст надорад, бемор аст, чунонки Ҳақ таъоло гуфт: «Фӣқулубиҳим маразун»[1]. Ва гуфт: «Ал-амну атиллоҳа биқалбин салимин»[2] ва чунон ки тани бемор дар хатар ҳалоки ин ҷаҳон аст, дили бемор дар хатари ҳалоки он ҷаҳон аст ва чунонки беморро умеди саломат набувад, илло бад-он ки бар хилофи нафс доруи талх хӯрад ба фармони табиб, бемории дилро низ ҳилат набувад, илло ба мухолифати ҳавои нафс ба қавли соҳиби шариат алайҳиссалом, ки табиби дилҳои халқӯст.

Ва бар ҷумла, тибби тан ва тибби дил ҳар ду яке роҳ дорад: чунонки гармиро сардӣ созад ва сардиро гармӣ, ҳамчунин касеро, ки такаббур бар вай ғолиб бувад, ба такаллуф кардани тавозӯъ шифо ёбад ва агар тавозӯъ ғолиб бувад ва ба ҳадди хасисӣ расида бошад, такаллуф[3] такаббури вайро шифо бувад.

Пас, бидон, ки ахлоқи некӯро се сабаб аст: яке асли фитрат аст ва он атову фазли Ҳақ таъолост, ки касеро андар асл некӯхӯ ва мутавозеъ офаринад ва чунин бисёр аст, дуввум он, ки афъоли некӯ ба такаллуф кардан гирад, то вайро одат шавад; саввум он, ки мудом касонеро бинад,

---

[1] Дар дилҳои эшон беморӣ аст.

[2] Растагорӣ касерост, ки бо дили пок назди Худо равад.

[3] Ба ранҷ даст ба коре задан.

ки афъол ва ахлоқи эшон некӯ бувад ва сӯҳбат бо эшон дорад, ба зарурати он сифоти эшон андар табъи вай ҳамегирад, агарчи аз он хабар надорад, ҳар кӣ ин се саодат биёбад, ки андар асли хулқат некӯхӯ бошад ва сӯҳбат бо аҳли хайр дорад ва афъоли хайр одат кунад. Вай ба дараҷаи камол расида бошад? Ва ҳар кӣ аз ин ҳар се маҳрум монад, ки дар асл фитрати ноқис бувад ва сӯҳбат бо ашрор дорад ва низ афъоли шар одат кунад андар шақоват ба дараҷаи камол бувад ва миёни ин ҳар ду дараҷаҳо бисёр аст, ки дар баъзе бошад ва дар баъзе на; ва саодату шақовати ҳар яке ба миқдори он бошад: «Фаман йаъмал мисқола зарратин хайран ва йараҳу ва ман йаъмал мисқола зарратин шарран йараҳу»[1].

## – ФАСЛ –
## [Аввали ҳамаи саодот аъмоли хайр аст ба такаллуф]

Бидон, ки агарчи аъмол ба ҷавореҳ аст, мақсуд аз он гардиши дил аст, ки дил аст, ки бад-он олам сафар хоҳад кард ва ҳамебояд, ки бокамолу ҷамол бувад, то ҳазрати Илоҳиятро бишояд ва чун оинаи равшан ва безангор бувад, то сурати малакут андар вай бинамояд, то ҷамоле бинад, ки он биҳишт, ки сифати вай шунидааст, ҳақир гардад ва агарчи танро андар он олам низ насиб аст, валекин асл дил аст ва тан табъ аст ва бидон, ки дил дигар асту тан дигар; ки дил аз олами малакут аст ва тан аз олами шаҳодат ва ин андар унвони китоб гуфта омад.

Аммо агарчи дил аз тан ҷудост, валекин дилро ба вай алоқате аст, ки аз ҳар муомилате некӯ, ки бар тан биравад, нуре ба дил бипайвандад ва он нур тухми саодат аст ва ҳар муомилате зишт, ки бикунад, зулмате ба дил пайвандад ва он зулмат тухми шақоват аст ва ба сабаби ин алоқа одамиро бад-ин олам овардаанд, то аз ин тан доме созад ва олате то хештанро сифоти камол ҳосил кунад. Ва бидон, ки китобат санъатест, ки сифоти дил аст, валекин феъли он бо ангушт аст, агар касе бихоҳад, ки хати вай некӯ шавад, тадбир он бувад, ки ба такаллуф хат менависад, то андар вай нақши хат некӯ бипазирад ва чун пазируфт, ангушти вай он сурат аз ботин гирифтан гирад ва бинависад; пас ҳамчунин аз феъли некӯи берун даруни вай хулқи некӯ бигирад ва чун сифат ва хулқи дарун некӯ шуд, он гаҳ афъол ба сифати он хулқ шавад.

Пас, аввали ҳама саодот аъмоли хайр аст ба такаллуф ва самараи вай он аст, ки даруни вай сифати хайр гирад, он гоҳ нури он боз берун афтад ва

[1] Ҳар он кас, ки ба сангинӣ заррае некӣ кунад, онро бозбинад ва ҳар он кас, ки ба сангинӣ заррае бадӣ кунад, онро бозбинад.

аъмоли хайр ба тавъ андар пазируфтан истад ва сирри ин он алоқа аст, ки миёни дилу тан аст, ки андар он асар ҳамекунад ва он андар ин ва барои ин аст, ки феъл, ки ба ғафлат равад, ҳабта аст, ки он феъли дилро ҳеч сифат надиҳад, ки дил аз он ғофил бувад.

### – ФАСЛ –
### [Ҳама ахлоқи некӯ бояд, ки табъ шавад ва такаллуф бархезад]

Бидон, ки беморро ки сардӣ бошад, нашояд ки ҳарорати чандон, ки бувад ҳамехӯрад, ки бошад, ки ҳарорат низ иллате гардад, балки тарозу ва меъёрест, ки нигоҳ бояд дошт ва бибояд донист, ки мақсуд он аст, ки мизоҷ мӯътадил бувад, ки на ба гармӣ майл дорад, на ба сардӣ ва чун ба ҳадди эътидол расид, илоҷ бозгирад ва ҷаҳд кунад, ки бар он эътидол нигоҳ дорад ва чизҳои мӯътадил хӯрад, ҳамчунин ахлоқ ду тараф дорад: яке маҳмуд аст ва дигаре мазмум ва мақсуд эътидол аст: масалан бахилро фармоем, то мол ҳамедиҳад, то он гоҳ ки додан бар вай осон шавад, валекин на чунон ки ба ҳадди исроф расад, ки он низ мазмум аст, лекин тарозуи ин шариат аст, чунон ки тарозуи илоҷи тан дар илми тиб аст, пас бояд ки чунон шавад, ки ҳар чӣ шаръ фармояд, ки бидеҳ, додани он бар вай осон бувад ва дар вай тақозои имсок кардан ва нигоҳ доштан набувад ва ҳар чӣ шаръ фармояд, ки нигоҳ бояд дошт, андар вай тақозои додан набувад, то мӯътадил бошад. Пас, агар андар вай тақозои он ҳаменамояд, валекин ба такаллуф накунад, ҳанӯз бемор аст, валекин маҳмуд аст, ки боре ба такаллуф доруе ҳамехӯрад, ки ин такаллуф роҳи он аст, ки табъ гардад.

Ва барои ин гуфт расул – саллаллоҳу алайҳи ва саллам – ки: «Фармони Худои таъоло ба тавъ кунед», пас агар натавонед ба курҳ кунанд ва низ андар он сабр кардан[1] хайри бисёр аст ва бидон, ки ҳар кӣ мол ба такаллуф диҳад, сахӣ набувад, балки сахӣ он бувад, ки додани мол бар вай осон бувад ва ҳар кӣ мол ба такаллуф нигоҳ дорад, бахил набувад, ки бахил он бувад, ки табъи вай нигоҳ доштан бувад, пас ҳама ахлоқи некӯ бояд, ки табъ шавад ва такаллуф бархезад, балки камоли хулқ он бувад, ки инони хеш ба дасти шаръ диҳад ва фармонбардорӣ бар вай осон бувад ва андар ботини вай ҳеч мунозиат бинамонад, чунонки Ҳақ таъоло гуфт: «Фало ва раббика ло йуъминуна ҳатто йуҳаккимука фи мо шаҷара байнаҳум сумма ло йаҷиду фи анфусиҳим ҳараҷан мим мо қазайта ва

---

[1] Сабр кардан дар он ҷо коре, ки ба курҳ ва бемайлӣ анҷом мешавад.

йусаллиму таслиман». Гуфт: «Имони эшон бад-он тамом шавад, ки туро ҳокими хеш кунанд ва андар дили эшон ҳеч гаронӣ ва шак набувад». Ва ин сирре аст, ҳарчанд ки ин китоб эҳтимол накунад, валекин ишорате бад-он карда ояд.

Бидон, ки саодати одамӣ он аст, ки ба сифати фариштагон шавад, ки вай аз гавҳари эшон аст ва андар ин олам ғариб омадааст ва маъдани вай олами фариштагон хоҳад буд ва ҳар сифати ғариб, ки аз ин ҷо барад вайро аз мувофиқати эшон дур кунад, мебояд ки чун он ҷо шавад, ҳам ба сифати эшон бувад ва аз ин ҷо ҳеч сифати ғариб набарад. Ҳар киро шараҳи нигоҳ доштани мол аст, вай ба мол машғул аст ва ҳар киро шараҳ харҷ кардан бувад, ҳам машғул аст бад-он ва ҳар кӣ бар такаббур кардан ҳарис бувад, ба хулқ машғул аст ва ҳар кӣ бар тавозӯъ ҳарис бувад, ҳам машғул аст ба хулқ; ва малоика на ба мол машғуланд ва на ба хулқ, балки худ аз ишқи ҳазрати Илоҳият ба ҳеч чизи дигар илтифот накунанд: пас мебояд, ки алоқати дили одамӣ аз мол гусаста шавад ва аз халқ бурида гардад, то аз он ба ҷумлагӣ пок шавад ва ҳар сифат, ки одамӣ мумкин нест, аз он пок тавонад буд, бар миёнаи он биистад, то аз ваҷҳе бад-он монад, ки холӣ бошад, ҳамчунон ки оби гарм чун аз сардиву гармӣ холӣ нест, ончи фотир (нимгарм) бувад ва мӯътадил бувад, бад-он монад, ки аз ҳар ду холӣ астӣ. Пас, эътидол ва миёна андар ҳама сифоте, ки фармудаанд, аз барои ин сирр аст.

Пас, назар бояд, ки ба дил бувад, то аз ҳама гусаста шавад ва аз халқ бурида гардад ва ба Ҳақ таъоло мустағриқ гардад, чунонки гуфт: «Қулиллоҳа, сумма зарҳум фӣ хавзиҳим йалъабуна»,[1] балки ҳақиқати ло илоҳа иллаллоҳу худ ин аст. Ва ба сабаби он ки мумкин нест, ки одамӣ аз ҳама олоише холӣ бувад, гуфт: «Ва ин минкум илло воридуҳо кона ало раббика ҳатман мақзийан».

Пас, аз ин маълум шавад, ки ниҳояти ҳама риёзатҳо ва мақсуди ҳама муҷоҳидатҳо он аст, ки касе ба тавҳид расад, ки ӯро бинаду бас ва ӯро тоат дораду бас ва андар ботини вай ҳеч тақозое бинамонад дигар: чун чунин шавад, хулқи некӯҳосил карда бошад, балки аз олами башарият баргузашта бошад ва ба ҳақиқати ҳақ расида.

## – ФАСЛ –
## [Роҳҳои расидан ба хулқи некӯ]

Бидон, ки риёзат коре душвор аст ва ҷон кандан аст. Валекин агар табиб

[1] Бигӯ худо, пас ононро вогузор, ки бо андешаҳои худ бозӣ кунад.

устод бувад ва роҳ фаро доруи латиф донад, душвор осонтар гардад ва лутфи табиб он аст, ки муридро ба аввалдараҷа ба ҳақиқати ҳақ нахонад, ки тоқати он надорад: ки агар кӯдакро гӯянд: ба дабиристон шав, то ба дараҷаи риёсат расӣ, ӯ худ риёсат надонад, ки чӣ бошад, бад-он кор чун рағбат кунад? Валекин бояд гуфт: «Бирав, то шабонгоҳ чавгон ва гӯй ба ту диҳам, то бозӣ кунӣ; бидон, то кӯдак ба ҳирси ин бишавад ва чун бузургтар шавад, вайро тарғиб кунӣ, ба ҷомаи некӯ ва зинат, то даст аз бозӣ надорад ва чун бузургтар шавад, вайро ба риёсат ва хоҷагӣ ваъда диҳанд ва гӯянд: ҷомаи дебо кори занон бошад ва чун бузургтар шавад, гӯянд: хоҷагӣ ва риёсат асле надорад, ки ҳама ба марг табоҳ шавад, он гоҳ вайро ба подшоҳии ҷовид даъват кунанд. Пас, бошад, ки мурид андар ибтидои кор бар ихлоси тамом қодир набувад, вайро рухсат диҳанд, ки муҷоҳидат ҳамекунад, бар шараҳи он ки мардумон вайро ба чашми некӯ нигаранд, то орзуи риё, шараҳи мол андар вай бишиканад, чун фориғ шавад, руунате андар вай падидор ояд, он гоҳ шараҳи руунат андар вай бишиканад, бад-он ки фармояд, ки гадоӣ кунад ва чун вайро андар он қабуле падидор ояд, аз он манъ кунад ва ба хидматҳои хасис машғул гардонад, чун хидмати таҳоратҷой ва ғайри он ва ҳамчунин ҳар сифате, ки андар вай падид ояд, илоҷи андак ҳамефармояд ба тадриҷ, ба як бор ҳама нафармояд, ки тоқати он надорад. Ва бар орзуи риёву номи некӯҳама ранҷҳо битавонад кашидан, ки мисоли он ҳама чун мору каждум аст ва мисоли риё чун аждаҳост, ки ҳамаро фурӯ барад ва бозпасин сифате, ки аз сиддиқон бишавад, ин аст.

## [Пайдо кардани тадбири шинохтани беморӣи дил ва уюби нафс]

Бидон, ки чунонки дурустии тан ва дасту пой ва чашм бад-он бувад, ки ҳар яке он чи вайро барои он офаридаанд, бар он қодир бувад ба тамомӣ, то чашм некӯ бинад ва по нек равад. Ҳамчунин дурустии дил бад-он бувад, ки он чи хосияти вай аст, дар асл фитрат ва вайро бад-он офаридаанд, бар вай осон бувад ва онро, ки табъи вай аст андар асл дӯстдор бувад ва ин андар ду чиз падид ояд; яке андар иродот ва яке андар қувват:

Аммо андар иродот он ки ҳеч чизро дӯсттар аз Ҳақ таъоло надорад, ки маърифати Ҳақ таъоло ғизои дил аст, чунонки таом ғизои тан аст; ҳар тан, ки шаҳвати таом аз вай бишуд ё заиф гашт, бемор аст ва ҳар дил, ки муҳаббати Ҳақ таъоло аз вай бирафт ё камтар шуд, бемор аст ва барои ин

аст, ки Ҳақ таъоло гуфт: «Ин кона обоукум ва абноукум, ал-ойа». Гуфт: «Агар падарону писарон ва молу тиҷорату ашират[1] ва қаробат[2] ва ҳар чӣ доред, дӯсттар ҳамедоред аз Худой ва расул ва ғазв кардан дар роҳи ӯ, сабр ҳамекунед, то фармони Худои таъоло даррасад, то бибинанд».

Ва аммо андар қудрат он аст, ки фармони Ҳақ таъоло бар вай осон гашта бошад ва ҳоҷат наёбад, ки хештанро бар он дорад, балки худ лаззати вай бошад, чунонки расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам гуфт: «Ҷаъалат қуррату айни фис-салот»[3].

Пас, касе ки ин ду маънӣ аз хештан наёбад, аломате дуруст бувад дар бемории дил, ба илоҷ машғул бояд шуд ва бошад, ки пиндорад, ки бад-ин сифат аст ва набошад, ки одамӣ ба айби хеш нобино бошад.

Ва уюби хеш ба чаҳор тариқ битавон донистан:

**Аввал** – он, ки дар пеши пире пухта ва роҳрафта бинишинад, то вай андар вай ҳаменигарад ва уюби вай ҳамегӯяд ва ин андарин рӯзгор ғарибу азиз аст.

**Дуввум** – он, ки дӯсте мушфиқро бар хештан рақиб[4] кунад, чунонки ба мудоҳинат[5] айби ӯ бинапурсад ва ба ҳасад зиёдат бинакунад ва ин низ азиз аст. Довуди Тойиро гуфтанд: Чаро бо халқҳаменишинӣ? Гуфт: «Чӣ кунам сӯҳбати қавме, ки айби ман аз ман пинҳон доранд?».

**Сеюм** – он, ки душманони хешро сухан бишунавад, ки чашми душман ҳама бар айб афтад, агарчи ба душманӣ муболиғат кунад, лекин сухани вай аз рост холӣ набувад.

**Чаҳорум** – он, ки андар мардумон ҳаменигарад: ҳар айб, ки аз он касе ҳамебинад, худ аз он ҳазар ҳамекунад ва ба хештан гумон ҳамебарад, ки вай низ ҳамчунон аст. Исоро алайҳиссалом гуфтанд: «Туро адаб кӣ омӯхт?» Гуфт: «Ҳеч кас, ҳар чӣ аз дигаре зишт дидам, аз он ҳазар кардам».

Ва бидон, ки ҳар кӣ аблаҳтар бувад, ба хештан некугумонтар бувад ва ҳар кӣ оқилтар бошад, бадгумонтар бошад. Умар – разийаллоҳу анҳу – аз Ҳазиқа пурсид, ки: «Расул алайҳиссалом сирри мунофиқон бо ту бигуфтааст, бар ман чӣ дидӣ аз осори нифоқ?» Пас, бояд ки ҳар касе талаби айби худ ҳамекунад, ки чун иллат надонад, илоҷ натавонад кард. Ва ҳама илоҷҳо бо мухолифати шаҳват ояд, чунонки Ҳақ таъоло ҳамегӯяд: «Ва аммо ман хофа мақома раббиҳи ва наҳйа-н-нафса анил-ҳаво, фаинна-

---

[1] Тоифа — қабила.

[2] Наздикон ва хешовандон.

[3] Нури чашми ман дар намоз аст.

[4] Мурoқиб — нигоҳбон.

[5] Хушомадгӯӣ — саҳлангорӣ.

*л*-ҷанната ҳийа-*л*-маъво»[1]. Ва расул алайҳиссалом саҳобаро, чун аз ғазо бозомадандӣ, гуфтӣ: «Аз ҷиҳоди кеҳин бо ҷиҳоди меҳин омадем», гуфтанд: «Он чист?» Гуфт: «Ҷиҳоди нафс». Ва расул – алайҳиссалом – гуфт: «Ранҷи худ аз нафси худ боздор ва ҳавои вай ба вай мадеҳ, андар маъсияти Ҳақ таъоло, ки фардо бар ту хасмӣ кунад ва бар ту лаънат кунад, то ҳама аҷзои ту якдигарро лаънат ҳамекунанд». Ҳасани Басрӣ – раҳматуллоҳ – ҳамегӯяд: «Ҳеҷ сутури саркаш ба лигоми сахт авлотар аз нафс нест». Сурии Сақатӣ мегӯяд: «Чиҳил сол аст, то нафси ман ҳамехоҳад, ки ҷавзе бо ангубин фурӯ ниҳам ва бихӯрам, ҳанӯз накардаам». Иброҳими Хос ҳамегӯяд, ки: «Андар кӯҳи Лубнон ҳамешудам, нор бисёр дидам, орзу омад, яке боз кардам турш буд, даст бидоштам ва бирафтам, мардеро дидам афтода, занбӯр бар вай гирд омада ва вайро ҳамегазиданд, гуфтам: «Ассалому алайка». Гуфт: «Ва алайкуссалом ё Иброҳим». Гуфтам: «Маро ба чӣ донистӣ?» Гуфт: «Ҳар кӣ Худои таъолоро шиносад, ҳеҷ чиз бар вай пӯшида намонад, гуфтам: «Ҳамебинам, ки ту бо Ҳақ таъоло ҳолате дорӣ, чаро нахоҳӣ, то ин занбӯрон аз ту боздорад?» Гуфт: «Ту низ ҳолате дорӣ, чаро дарнахоҳӣ то шаҳвати нор аз ту боздорад, ки захми шаҳвати нор андар он ҷаҳон бувад ва захми занбӯр андар ин ҷаҳон?!».

Ва бидон, ки агарчи нор мубоҳ аст, валекин аҳли маънӣҳаром доштанд, ки шаҳвати ҳалолу ҳаром яке аст, агар дар ҳалол бар вай набинандӣ ва вайро бо ҳадди зарурат набурдӣ, талаби ҳаром кунад, пас ба ин сабаб, дар шаҳват мубоҳот низ бар худ бастаанд, то аз дасти шаҳвати ҳаром халос ёбанд, чунонки Умар – разийаллоҳу анҳу – гуфт: «Ҳафт бор аз ҳалол даст бидоштам, аз бими он, ки дар ҳаром афтам». Дигар он, ки нафс чун ба танаъъум хӯ кунад, дар мубоҳот, дунёро дӯст гирад ва дил дар он бандад ва дунё биҳишти вай гардад ва марг бар вай душвор шавад ва батар[2] ва ғафлат андар дили вай падид ояд ва агар зикру муноҷот кунад, лаззати он наёбад ва чун шаҳавоти мубоҳ аз вай боздорӣ, шикаста ва ранҷур шавад ва аз дунё нуфур гардад ва шавқи наими охират андар вай падид ояд ва андар ҳоли ҳузну шикастагӣ як тасбеҳ чандон дар дил асар кунад, ки андар ҳоли шодӣ ва танаъъум садяки он асар накунад.

Ва масали нафс ҳамчун боз аст, ки таъдиби вай бад-он кунанд, ки мар ӯро андар хона кунанд ва чашми ӯ бидӯзанд, аз ҳар чӣ дур будааст хӯ боз кунад, он гоҳ андак-андак гӯшт ҳамедиҳанд, то бо боздор улфат гирад ва

---

[1] Ҳар касе аз мақоми парвардигори худ битарсад ва нафсро аз ҳаво боздорад, дар биҳишт ҷойгузин шавад.

[2] Саркашӣ ва исён ба воситаи фаровонии неъмат.

мутеъи вай гардад; ҳамчунин нафсро бо Ҳақ таъоло унс пайдо наёяд, то онгоҳ ки ӯро аз ҳама одатҳо фитом[1] накунӣ ва роҳи чашму гӯш ва забон андар набандӣ ва ба узлату гуруснагӣ ва хомӯшӣ ва бехобӣ вайро риёзат накунӣ ва ин андар ибтидо бар вай душвор бувад, чунонки бар кӯдак, ки вайро аз шир бозкунанд – он гоҳ пас аз он чунон шавад, ки агар низ шир ба ситам ба вай диҳанд, нахӯрад.

Ва бидон, ки раёзати ҳар касе бад-он аст, ки он чӣ бад-он шодтар аст, ба тарки он бигӯяд ва он чӣ бар вай ғолибтар аст, онро хилоф кунад: он кас, ки шодии вай ба ҷоҳ ва ҳишмат аст, ба тарки он бигӯяд ва онро, ки шодии вай ба молу сарват аст, харҷ кунад ва ҳамчунин ҳар киро салватгоҳе аст,[2]ҷуз Ҳақ таъоло, онро ба қаҳр аз худ ҷудо кунад ва мулозими он гардад, ки ҷовид мулозими он хоҳад буд, ҳар чӣ вайро видоъ хоҳад кард, рӯзи марг имрӯз бемарг ба ихтиёр бояд, ки ҳама видоъ карда шавад ва мулозими вай Ҳақ таъолост, чунонки Ҳақ субҳонаҳу ва таъоло – ваҳй кард ба Довуд алайҳиссалом, ки: «Ё Довуд, мулозими ту манам, маро мулозим бош». Ва расул – алайҳиссалом – гуфт, ки: «Ҷабраил дар даруни ман дамид, ки Аҳбиб ман аҳбабта фаиннака муфориқуҳу – ҳар киро хоҳӣ аз дунё дӯст дор, ки аз ту боз хоҳанд ситад».

## Аломати хӯи некӯ

Бидон, ки аломоти хӯи некӯ он аст, ки Ҳақ таъоло дар Қуръон ҳамегӯяд андар сифати мӯъминон: «Қад афлаҳилмӯъминуна: аллазина ҳум фи салотиҳим хошиъуна, валлазина ҳум ъаниллағв мӯъризуна»[3], то он ҷо ки мегӯяд: «Авлайка ҳумулворисуна»[4] ва дар он ҷо ки мегӯяд: «Ат-тоибуналъобидуналҳомидуна»[5] ва то он ҷо ки мегӯяд: «Ва башширулмӯъминина»[6]. Ва ин ки гуфт: «Ва ибодурраҳмон аллазина ...»[7].

Ва ҳарчи андар аломати мунофиқон гуфтааст, ҳама аломати хӯи бад аст, чунонки расул – алайҳиссалом – гуфт: «Ҳиммати ман намозу рӯза ва ибодат аст ва ҳиммати мунофиқ таому шароб чун сутур»; Ҳотами Асам –

---

[1] Аз шир гирифтани кӯдак.

[2] Дилшодӣ — асбоби тасаллии хотир.

[3] Ҳароина мӯъминон растагор шуданд: касоне, ки дар намози худ хушӯъ доранд ва касоне, ки аз беҳуда дурӣ ҷӯянд.

[4] Инчунин касоне мерос баранд (биҳиштро).

[5] Тавбакунандагон ва ибодаткунандагон ва супосгузорон.

[6] Мужда бидеҳ мӯъминонро.

[7] Бандагони раҳмон он касонанд, ки бо шарм ва озарм ва бар замин раванд ва чун бо нодон гуфтугӯ доранд, салом гӯянд.

раҳматуллоҳи алайҳи – гӯяд, ки: «Мӯъмин ба фикрати ибрат машғул бувад ва мунофиқ ба ҳирсу амал ва мӯъмин аз ҳар кас эмин бувад, магар аз Ҳақ таъолло ва мунофиқ аз ҳама кас тарсон бувад, магар аз Ҳақ таъоло; ва мӯъмин аз ҳама кас навмед бувад, магар аз Ҳақ таъоло ва мунофиқ ба ҳама кас умед дорад, магар ба Ҳақ таъоло; ва мӯъмин мол фидои дин кунад ва мунофиқ дин фидои мол; мӯъмин тоат дорад ва гиряд ва мунофиқ маъсият кунад ва хандад; мӯъмин танҳоӣ ва хилват дӯст дорад ва мунофиқ заҳмату мухолатат дӯст дорад; мӯъмин ҳамекорад ва метарсад, ки надаравад ва мунофиқ намекорад ва тамаъи он дорад, ки бидаравад».

Ва гуфтаанд: «Некӯхӯ он бувад, ки шармгин бувад ва камгӯю камранҷу ростгӯй ва салоҳҷӯю бисёртоат ва андак зиллат[1] ва андак фузул ва некӯхоҳ бувад ҳамгинонро ва андар ҳаққи ҳамгинон некӯкирдор ва мушфиқ ва бовиқор, оҳиста ва сабуру қонеъ ва шакуру бурдбор ва тунукдил[2] ва рафиқу кӯтоҳдаст ва кӯтоҳтамаъ бувад, на дашном диҳад ва на лаънат кунад ва на ғайбат кунад ва на суханчинӣ кунад, на фуҳш гӯяд ва на шитобзада бувад, на кин дорад ва на ҳасуд бувад, пешонии кушода ва забони хуш, дӯстиву душманӣ ва хушнудиву хашми вай барои ҳақ таъоло бувАду бас».

Ва бидон, ки бештарин хӯи некӯ андар бурдбориву эҳтимол падид ояд, чунонки расулро – алайҳиссалом – бисёр биранҷониданд ва дандон бишикастанд, гуфт: «Бор Худоё, бар эшон раҳмат кун, ки намедонанд». Иброҳими Адҳам – раҳматуллоҳи алайҳи – андар дашт ҳамешуд, лашкаре ба вай расид, гуфт: «Ту бандаӣ?» Гуфт: «Оре». Гуфт: «Ободонӣ куҷост?» Ишорат ба гӯристон кард, гуфт: «Ман ободонӣҳамехоҳам!» Гуфт: «Он ҷост». Лашкарӣ чӯбе бар сари вай зад, то хунолуда шуд ва вайро бигирифт ва ба шаҳр овард, чун асҳоби Иброҳим вайро бидиданд, гуфтанд: «Эй аблаҳ, Иброҳими Адҳам аст». Лашкарӣ аз асб фуруд омад ва пои вай бӯса доду гуфт: «Ман бандаам». Гуфт: «Аз он гуфтам, ки бандаи Худои таъолоям ва чун ободонӣ пурсидам, ишорат ба гӯристон кард, ки ободонӣ он ҷост». Гуфт: «Аз он гуфтам, ки ин ҳама вайрон хоҳад шуд». Пас, гуфт: «Чун сари ман бишикаст, ӯро дуо гуфтам». Гуфтанд: «Чаро?» Гуфт: «Донистам, ки маро дар он савоб хоҳад буд ба сабаби вай, нахостам, ки насиби ман аз вай некӯӣ бувад ва насиби вай аз ман бадӣ бувад».

Бӯусмони Ҳайроро яке ба даъват хонд, то вайро биёзмояд, чун ба дари хонае расид андар нагузошт ва гуфт: «Чизе намондааст». Ӯ бирафт, чун

[1] Хатокорӣ, лағзиш.
[2] Нозукдил, рақиқулфат.

пораи роҳ бишуд, аз ақиб бирафт ва вайро бихонду боз биронд ва чанд бор ҳамчунин ҳамекард ва вайро чун ҳамехонд, бозмеомад ва чун ҳамеронд, боз ҳамешуд, гуфт: «Наҳмор, некӯҷавонмардӣ!» Гуфт: «Ин ки аз ман дидӣ хулқи сагӣ аст, чун бихонанд, биёяд ва чун биронанд, биравад, инро чӣқадр бувад?!» Ва як рӯз хокистар бар сари вай бирехтанд аз боме, ҷомаро пок кард ва шукр кард, гуфтанд: «Чаро шукр кардӣ?» Гуфт: «Касе ки мустаҳаққи оташ бувад ва бо вай ба хокистар сулҳ кунанд, ҷои шукр бувад».

Яке аз бузургон ба ранги сиёҳ буд ва дар Нишобур ба дари సарои вай гармобае буд, чун вай гармоба шудӣ, холӣ бикардандӣ – рӯзе холӣ карданд, вай андар гармоба шуд, гармобабон ғофил буд, рустоие дар гармоба шуд, вайро дид, пиндошт, ки вай ҳиндуест[1] аз ходимони гармоба, гуфт: «Хез об биёр, биёвард». Гуфт: «Бархез, гил биёвар». Биёвард ва ҳамчунин вайро кор ҳамефармуд ва вай ҳамекард, чун гармобабон даромад ва овози рустоие шунид, ки вайро кор ҳамефармояд, битарсид ва бигурехт, чун берун омад, гуфтанд: «Гармобабон бигурехт аз ин воқеа». Гуфт: «Бигӯ магурез, ки ҷурм онро будааст, ки тухм ба наздики канизаки сиёҳ биниҳод».

Абдуллоҳи Дарзӣ – раҳматуллоҳ – аз бузургон будааст, габре вайро дарзиӣ фармудӣ чанд бор ва ҳар бор сими қалб ба вай додӣ ва вай бистадӣ, як бор ғоиб буд, шогирд сими қалб нагирифт, чун бозомад, гуфт: «Чаро чунин кардӣ, ки чандин бор аст, ки вай бо ман ҳамекунад ва бар вай ошкор накардам ва аз вай меситадам, то мусулмоне дигарро фирефта накунад ба сими қалб».

Увайси Қаранӣ – раҳматуллоҳи алайҳи – ҳамерафтӣ ва кӯдакон санг ҳамеандохтандӣ андар вай, гуфт: «Боре[2] санги хурд андозед, то соқи ман шикаста нашавад, ки он гоҳ намоз барпо натавонам кард».

Яке Аҳнафи Қайсро дашном ҳамедод ва бо вай ҳамерафт ва вай хомӯш, чун ба наздики қабилаи хеш расид, биистод ва гуфт: «Агар боқӣ мондааст ин ҷойгоҳ бигӯй, ки агар қавми ман бишунаванд, туро биранҷонанд».

Зане Молики Динорро гуфт: «Эй муроӣ»[3], гуфт: «Номи ман аҳли Басра гум карда буданд, ту бозёфтӣ!»

Ин аст нишони камоли ҳусни хулқ, ки ин қавмро будааст ва ин сифати касоне бошад, ки хештан ба риёзат аз сифоти башарият пок карда бошанд ва ҷуз Ҳақ таъолоро набинанд ва ҳар чӣ набинад аз вай бибинанд ва ҳар

---

[1] Ғулом — сиёҳ.

[2] Лоаққал, ақаллан!

[3] Риёкор.

касе, ки аз хештан на ин бинад ва на чизе андак, ки монанди ин бувад – бояд ки ғарра нашавад ва ба хештан гумони некӯхӯӣ набарад.

**Пайдо кардан, парвардан ва адаб кардани кӯдакон**

Бидон, ки фарзанд амонате аст андар дасти модару падар ва дили вай пок аст, чун ҷавҳари нафис ва нақшпазир, чун мум ва аз ҳама нақшҳо холист ва чун замин пок аст, ки ҳар тухм, ки андар вай афканӣ бирӯяд: агар тухми хайр афканӣ, ба саодати дину дунё расад ва модару падар ва муаллим андар савоб шарик бошанд ва агар ба хилофи ин бувад, бадбахт бошад ва эшон бар ҳар чӣ бар эшон равад, шарик бошанд, ки Ҳақ таъоло ҳамегӯяд: «Қуво анфусакум ва аҳликум норан». Ва кӯдакро аз оташи дунё нигоҳ доштан авлотар, ки аз оташи дӯзах нигоҳ доранд ва нигоҳ доштани вай он бувад, ки вайро баадаб дорад ва ахлоқи некӯ ба вай омӯзад ва аз қарини бад нигоҳ дорад; ки асли ҳама фасодҳо аз қарини бад хезад ва ӯро андар танаъъум ва ҷома некӯ оростан хӯ накунад; ки он гоҳ аз он сабр натавонад кардан ва ҳама умр андар талаби он зоеъ кунад, балки покии ӯ андар ибтидо ҷаҳд кунад: то он ки вайро шир диҳад ба салоҳ ва некӯхӯ ва ҳалолхор бувад; ки хӯи бад аз доя сироят кунад ва шир, ки аз ҳаром ҳосил ояд, палид бувад ва чун гӯшту пӯсти кӯдак аз он бирӯяд, табъи вайро боз он муносибате падид ояд, ки пас аз булуғ зоҳир шавад ва чун забони вай кушода гардад, бояд ки сухани вай Аллоҳ бошад ва ин вайро талқин мекунанд ва чун чунон шавад, ки аз баъзе чизҳо шарм дорад, ин башорате бувад ва далели он бувад, ки; ҳар кӣ нури ақл бар вай афтод, аз шарм шаҳнае созад, ки вайро бар ҳар чӣ зишт бошад, ташвир[1]ҳамедиҳад.

Ва аввал чизе, ки пайдо шавад, шараҳи таом бувад, бояд ки адаби хӯрдан омӯзад, то ба дасти рост хӯрад ва бисмиллоҳ бигӯяд ва башитоб нахӯрад ва бисёр нахӯрад ва хурд бихояд ва чашм ба луқмаи дигарон надорад ва то як луқма фурӯ набарад, даст ба дигар дароз накунад; ва гоҳ-гоҳ нони тиҳӣ диҳад, то ҳамеша хӯ бо нонхӯриш накунад ва бисёр хӯрдан андар чашми вай зишт кунад ва гӯяд, ки ин кори сутурон ва бехирадон бошад ва кӯдаки бисёрхорро андар пеши вай айб кунад ва кӯдаки боадабро сано гӯяд, то раги мубоҳот андар вай биҷунбад ва вай низ чунон кунад.

Ва ҷомаи сапедро андар чашми вай биёрояд ва ҷомаи абрешимин ва рангинро накӯҳида дорад ва гӯяд: ин кори занон бошад ва раъноён[2] ва

[1] Хиҷлат ва шармсорӣ.
[2] Нодонон, худписандон.

хештан оростан кори муханнасон[1] бувад, на кори мардон ва нигоҳ дорад, то кӯдакон, ки ҷомаи абрешимин доранд ва танаъъум кунанд, бо вай наяфтанд ва эшонро набинад, ки он ҳалоки вай бувад, ки вай низ орзу кунад ва аз қарини бад нигоҳ дорад, ки ҳар кӯдак, ки вайро нигоҳ надоранд, шӯху дурӯғзан ва дузду лаҷуҷ ва бебок гардад ва ба рӯзгори дароз он аз вай нашавад.

Ва чун ба дабиристон диҳад, Қуръон биёмӯзад, он гоҳ ба ахбору ҳикоёти порсоён ва сирати саҳоба ва салаф машғул кунад ва албатта нагузорад, ки ба ашъор, ки ҳадиси ишқи занон ва сифати эшон бувад, машғул шавад ва нигоҳ дорад вайро аз адибе, ки гӯяд, ки бад-он табъ латиф шавад, ки на он адиб бувад, балки он шайтон бувад, ки тухми фасод андар дили вай бикорад.

Ва чун кӯдак коре нек бикунад ва хӯи некӯ бар вай падид ояд, вайро андар ин мадҳ кунад ва чизе диҳад вайро, ки бад-он шод шавад ва андар пеши мардумон бар вай сано кунад ва агар хатое кунад ё гӯяд, як ё ду бор нодида ангорад, то сухан хор нашавад; ки агар бисёр бо вай гуфта ояд, далер шавад ва ошкоро бикунад ва чун муовидат кунад, як бор андар сари тавбих кунад ва гӯяд зинҳор то касе аз ту ин набинад ва надонад, ки расво шавӣ, миёни мардумон туро ба ҳеҷ кас надоранд.

Ва падар бояд ки ҳишмати хеш ба вай нигоҳ дорад ва модар вайро ба падар тарсонад ва нагузорад, ки ба рӯз бихусбад; ки коҳил шавад ва шаб бар ҷои нарм нахобонад; то тани вай қавӣ шавад ва ҳар рӯз як соат ӯро аз бозӣ бознадорад, то фарҳехта шавад ва дилтанг нашавад, ки аз он бадхӯй гардад ва кӯрдил шавад ва ӯро хӯ боз кунад, то бо ҳама кас тавозӯъ кунад ва бар сари кӯдакон фахр накунад ва лофназанад ва аз кӯдакон чизе фаро наситонад, балки бад-эшон диҳад; ва ӯро гӯянд, ки ситадан кори гадоён бошад ва беҳиматон; ва тамаъи зару сим, ки аз касе фаро ситонад, албатта роҳ боз надиҳад, ки аз он ҳалок шавад ва андар корҳои зишт афтад; ва ӯро биёмӯзад, ки оби бинӣ ва даҳон андар пеши мардумон наяндозад ва пушт бо мардумон накунад ва боадаб бинишинад ва даст фарозери занахдон назанад; ки он далели коҳилӣ бувад ва бисёр нагӯяд ва албатта савганд нахӯрад ва то напурсанд, сухан нагӯяд ва ҳар кӣ меҳтар аз ӯ бувад, ӯро ҳурмат дорад ва андар пеши вай наравад ва забон аз фуҳш ва лаънат нигоҳ дорад.

Ва чун муаллим вайро бизанад, бигӯяд, то фарёду ҷазаъ накунад бисёр ва шафеъ наангезонад ва сабр кунад ва гӯяд: кори мардон ин бошад ва бонг доштан кори занон ва парасторон бошад.

---

[1] Нармодаҳо.

Ва чун ҳафтсола шуд, намоз ва таҳорат фаро намояд ба рифқ; ва чун даҳсола шуд, агар накунад, бизанад ва адаб кунад ва дуздӣ ва ҳаром хӯрдан ва дурӯғ гуфтан андар пеши чашми вай зишт кунад ва ҳамеша онро ҳаменакӯҳад чун чунин парваранд, ҳар гаҳ ки болиғ шавад, асрори ин одоб бо вай бигӯянд; ки мақсуд аз таом он аст, ки бандаро қуввват бувад, бар он ки тоати Худои таъоло кунад ва мақсуд аз дунё зоди охират аст, ки дунё бо касе намемонад ва марг ба зудӣ ва ногоҳ дароЯд ва некбахт он бувад, ки аз дунё зоди охират баргирад, то ба биҳишт ва хушнудии ҳақ таъоло расад ва сӯҳбати биҳишту дӯзах вайро гуфтан гирад ва савоб ва иқоби корҳо бо вай ҳамегӯяд, чун ибтидо боадаб парваранд, ин суханҳо чун нақш андар санг бошад ва агар фаро гузошта бошанд, чун хок аз девор фурӯ резад.

Саҳли Тустарӣ – мегӯяд раҳматуллоҳи алайҳи: «Сесола будам, ки шаб наззора кардаме андар хоби хеш», Муҳаммад ибни Савор – раҳматуллоҳи алайҳи – ки намози шаб кардӣ, як бор маро гуфт: «Он Худойро, ки туро биёфарид, ёд накунӣ, эй писар?» Гуфтам, ки: «Чи гуна ёд кунам?» Гуфт, ки: «Шаб, ки андар ҷомаи хоб ҳамекардӣ, се бор бигӯй – ба дил на ба забон, ки Худой бо ман аст ва Худой ба ман ҳаменигарад ва Худой маро мебинад». Гуфт: «Чанд шаб он ҳамекардам», пас гуфт: «Ҳар шабе ҳафт бор бигӯй», ҳамегуфтам, пас ҳаловати ин андар дили ман афтод, чун соле баромад, маро гуфт: «Он чи туро гуфтам, ёд дор ҳама умр, то он гоҳ ки туро дар гӯр ниҳанд, ки ин даст гирад туро дар ин ҷаҳон ва дар он ҷаҳон», чанд сол он ҳамегуфтам, то ҳаловати он дар сари ман падид омад, пас як рӯз хол маро гуфт: «Ҳар кӣҳақ таъоло бо вай бувад ва ба вай ҳаменигарад ва вайро ҳамебинад, маъсият накунад, зинҳор, то маъсият накунӣ, ки вай туро ҳамебинад». Пас, маро ба муаллим фиристод, дили ман пароканда мешуд, гуфтам: «Ҳар рӯз як соат беш мафиристед». То Қуръон биёмӯхтам ва он гоҳҳафтсола буд, чун даҳсола шудам, пайваста рӯза доштаме ва нони ҷавин хӯрдаме, то дувоздаҳсола шудам, соли сездаҳум маро масъалае дар дил афтод, гуфтам: «Маро ба Басра фиристед, то пурсам». Шудам ва пурсидам аз ҷумлаи уламо, ҳал накарданд, ба Ибодон[1] мардеро нишон доданд, он ҷо шудам, вай ҳал кард, муддате бо вай будам, пас ба Тустар[2] омадам ва ба як дирам сим ҷав харидаме ва рӯза доштаме ва бад-он кушодаме бе нонхӯриш ва як сол ба як дирам сим басанда кардаме, пас азм кардам, ки ба се шабонарӯз ҳеч нахӯрам, то бад-он қодир шудам, пас фаро панҷ шудам ва фаро ҳафт шудам, то ба тадриҷ ба бисту панҷ

[1] Ободони Ҳузистон.

[2] Шуштар.

рӯз расонидам, ки ҳеҷ чиз нахӯрдаме ва бисту панҷ сол бар ин ҳол сабр кардам ва биистодам ва ҳама шаб зинда доштаме». Ин ҳикоят барои ин карда омад, то маълум гардад, ки коре, ки азим бувад, тухми он дар кӯдакӣ афканда бошанд.

## Пайдо кардани шароити мурид андар ибтидои муҷоҳидат ва чи гунагии рафтани роҳи дин ба риёзат

Бидон, ки ҳар кӣ ба ҳақ нарасид, аз он бувад, ки роҳ нарафт ва ҳар кӣ роҳ нарафт, аз он бувад, ки талаб накард; ва ҳар кӣ талаб накард, аз он бувад, ки надонист ва имони вай тамом набувад ва ҳар кӣ бидонад, ки дунё мунағғас аст ва рӯзе чанд аст ва охират софӣ аст ва ҷовид аст, иродати зоди охират андар вай падид ояд ва бар вай душвор набувад, ки чизе ҳақир андар ивази чизе нафис диҳад, ки имрӯз кӯзаи сафолин бигузоштан, то фардо кӯзаи заррин фаро ситонад, бас душвор набувад.

Пас, сабаби ҳама тақсирҳои халқ заъфи имон аст ва сабаби заъфи имон нопурсидани роҳбон аст, ки далели роҳ аст ва далел бар роҳи дин уламо ва парҳезкоронанд ва ин маънӣ имрӯза пӯшида аст, пас чун роҳбар ва далел нест, роҳ холӣ намояд ва халқ аз саодати хеш бозмондааст, ки дӯстии дунё бар уламо ғолиб шудааст ва чун эшон андар талаби дунё бошанд, халқро аз дунё ба охират чун хонанд? Ва роҳи дунё ҷуз зидди роҳи охират нест: ки дунё ва охират чун машриқ ва мағриб аст, ки ба ҳар кадом, ки наздиктар мешавад, аз он дигар дуртар ҳамешавад.

Пас, агар касеро иродати ҳақ азза ва ҷалла падид ояд ва аз он ҷумла бошад, ки ҳақ таъоло ҳамегӯяд: «Ва ман арод-л-охирата ва саъо лаҳо саъйаҳо»[1] бояд бидонад, ки он саъй чист, ки он саъй рафтани роҳ аст ва равандаро аввал шароит он аст, ки бояд ба ҷой оварад ва он гоҳ дастовезе, ки ба вай эътисом кунад ва он гоҳҳисне ва ҳисоре, ки паноҳ бо вай диҳад:

Аммо шарти аввал он аст, ки ҳиҷоб миёни ҳақ ва худ бардорад, то аз он қавм набошад, ки ҳақ таъоло ҳамегӯяд: «Ва ҷаъално мин байни айдиҳим саддан ва мин халфиҳим саддан»[2] ва ҳиҷоб ҷаҳор аст: молу ҷоҳ ва тақлид ва маъсият:

Аммо мол аз он ҳиҷоб аст, ки дил машғул медорад ва роҳ натавон рафт, илло ба фориғдилӣ: бояд ки мол аз пеш баргирад: магар ба миқдори ҳоҷат, ки андар он машғала набошад; агар касе бошад, ки ҳеҷ чиз надорад ва тимори вай дигаре медорад, роҳи вай зудтар анҷом кунад.

---

[1] ҳар кӣ дигар саройро бихоҳад ва барои ба даст овардани он бикӯшад ва бипӯяд.

[2] Ва ниҳодем аз пеши сари эшон банде ва аз пушти сари эшон банде.

Аммо ҳиҷоби ҷоҳ ва ҳишмат бад-он бархезад, ки бигурезад ва ҷое шавад, ки вайро нашиносанд, ки чун номдор шуд, ҳамеша ба халқ ва ба лаззат ва ба қабули халқ машғул бошад ва ҳар, ки аз халқ лаззат ёбад, ба ҳақ нарасад.

Ва аммо тақлид ҳиҷоб аст, ки чун мазҳаби касе эътиқод гирад ва бар сабили ҷадал сухани вай бишунавад, ҳеч чизи дигарро андар дили вай ҷой намонад: бояд ки он ҳама фаромӯш кунад ва ба маънии «*Ло илоҳа иллаллоҳу*» имон оварад ва таҳқиқи ин он бувад, ки вайро ҳеч маъбуд намонад – ки вайро тоат дорад – ҷуз Худои таъоло. Ва ҳар кӣҳаво бар вай ғолиб шуд, ҳаво маъбуди вай бувад, чун ин ҳол ҳақиқат шавад, бояд ки кашфи корҳо аз муҷоҳидат ҷӯяд, на аз муҷодалат;

Аммо маъсият ҳиҷоби меҳин аст: ки ҳар кӣ бар маъсияте мусирр бошад, дили вай торик бувад, ҳақ вайро чӣ гуна мункашиф шавад? Хосса қути ҳаром: ки он асар, ки қути ҳалол андар нури дил кунад, ҳеч дигар накунад: асл он аст, ки аз қут ва луқмаи ҳаром ҳазар кунад ва қут ҷуз ҳалол нахӯрад.

Ва ҳар кӣ хоҳад, ки асрори дин ва шариат вайро мункашиф шавад, пеш аз он ки зоҳири шаръ бидонад ва ҳама муомила ба ҷой оварад, ҳамчун касе бувад, ки хоҳад, ки тафсири Қуръон бихонад, пеш аз он ки тозӣ биёмӯзад ва чун ин ҳиҷобҳо баргирифт, масали вай чун касе бувад, ки таҳорат кард ва шоистаи намоз гардид, акнун вайро ба имом ҳоҷат бувад, ки ба вай иқтидо кунад ва ин пир аст; ки бе пир роҳ рафтан рост наёяд, ки роҳ пӯшида аст ва роҳи шайтон ба роҳи ҳақ омехта аст ва роҳи ҳақ яке аст ва роҳи ботил ҳазор, бе далел чӣ гуна мумкин гардад роҳ бурдан? Ва чун пир ба даст овард, кори хеш ҷумла бо вай бигузорад ва тасарруфи худ дар боқӣ кунад[1] ва бидонад, ки манфиати вай дар хатои пир беш аз он аст, ки дар савоби хеш ва ҳар чӣ аз пир бишунавад, ки ваҷҳи он надонад, бояд ки аз қиссаи Мӯсо ва Хизр алайҳимоссалом – ёд оварад, ки он ҳикоят барои пиру мурид аст: ки машоих[2] чизҳо бидонистаанд, ки ба ақл фаро сари он натавон шуд.

Андар рӯзгори Ҷолинус якеро ангушти рост дард хост, табибони ноқис дору бар ангушти вай мениҳоданд ва ҳеч суд надошт, Ҷолинус дору бар он ангушт нанииҳод, бар китфи чапи вай ниҳод, гуфтанд: чи аблаҳист, дард ин ҷо ва дору он ҷо, чи суд дорад? Ангушт беҳтар шуд ва сабаб он буд, ки вай дониста буд, ки халал андар асли асаб афтодааст ва дониста буд, ки аъсоб аз димоғ ва пушт аст ва он ки аз чап хезад, ба ҷониби рост равад ва

---

[1] Тамом кунад, хотима диҳад.

[2] Пирон.

он ки аз рост ояд, ба ҷониби чап равад ва мақсуд аз ин мисолест, то бидонанд, ки андар ботини мурид ҳеч тасарруфе набояд, ки буд.

Аз Хоҷа Бӯалии Формадӣ шунидам, ки гуфт: «Як роҳ бо шайх Абулқосими Гургонӣ хобе ҳикоят кардам: бо ман хашм гирифт ва як моҳ бо ман сухан нагуфт, ҳеч сабаб надонистам, то он гоҳ ки бигуфт, ки: андар ҳикояти хоб чунин гуфтӣ, ки ту, ки шайхӣ, дар хоб бо ман сухане гуфтӣ, андар он хоб». Ман гуфтам: «Чаро? Агар андар ботини ту чароро ҷой набудӣ, андар хоб бар забони ту нарафтӣ».

Чун кор ба пир тафвиз кард, аввал кори пир бояд, ки вайро андар ҳисор кунад, ки ҳеч офат гирди вай нагардад ва он ҳисор чаҳор девор дорад: яке хилват ва яке хомӯшӣ ва яке гуруснагӣ ва яке бехобӣ; ки гуруснагӣ роҳи шайтон баста дорад ва бехобӣ дилро равшан гардонад ва хомӯшӣ парокандагии сухан аз дили вай боздорад ва хилват зулмати хулқ аз дили вай бигардонад ва роҳи чашму гӯши вай баста гардонад.

Саҳли Тустарӣ гӯяд, ки: Абдолон, ки абдол шуданд, ба узлат ва гуруснагӣ ва хомӯшӣ ва бехобӣ шуданд;

Ва чун аз роҳ машғалаи берунӣ бархост, он гоҳ роҳ рафтан гирад; ва аввали роҳ он буд, ки ақабот[1] роҳ пештар буридан гирад ва ақаботи роҳ сифоти мазмум аст андар дил ва он бехи[2] он корҳост, ки аз он бибояд гурехт, чун шараҳи молу ҷоҳ ва шараҳи танаъъуму такаббур ва риё ва ғайри он, то муддати машғала аз ботини қалъ афтад ва дил холӣ шавад ва бошад, ки касе аз ин ҳама холӣ бошад ва ба як чиз беш олуда набошад, пас ҷаҳди қатъи он кунад, ба тариқе, ки шайх савоб бинад ва ба вай лоиқтар донад, ки ин ба аҳвол бигардад.

Акнун чун замин холӣ кард, тухм пошидан гирад; ва тухм зикри Ҳақ таъолост, чун аз ғайри Ҳақ таъоло холӣ бошад, дар зовия бинишинад ва Аллоҳ – Аллоҳ мегӯяд бардавом – бар дил ва забон – то он гоҳ, ки ба забон хомуш шавад ва ба дил ҳамегӯяд бардавом, он гаҳ дил низ аз гуфтан бозистад ва маънии калима бар дил ғолиб шавад – он маънӣ, ки ҳуруф набувад ва тозиву порсӣ набувад – ки гуфтан ба дил ҳадис бувад ва ҳадис ғилофу пӯсти он тухм аст, на айни тухм; пас он маънӣ бояд, ки андар дил мутамаккин ва муставлӣ шавад ва ғолиб гардад – чунон ки такаллуфе набояд дилро бар он дорад, балки чунон ошиқ шавад, ки дилро ба такаллуф аз он боз натавон дошт.

Шиблӣ – раҳматуллоҳи алайҳи – бо муриди хеш Ҳисрӣ гуфт, ки: «Агар аз ҷумъа то ҷумъа, ки ба наздики ман оӣ ва ҷуз Ҳақ таъоло бар дили ту

---

[1] Гарданаҳо.

[2] Реша.

гузарад, ҳаром бувад бар ту ба наздики ман омадан».

Пас, чун дил аз хори васвоси дунё холӣ кард ва ин тухм дар вай биниҳод, ҳеч чиз намонд, ки ба ихтиёр тааллуқ дорад ва ихтиёр, то ин ҷо бувад, пас аз ин мунтазир ҳамебошад, то чӣ рӯяд ва чӣ пайдо ояд ва ғолиб он бувад, ки ин тухм зоеъ нашавад, ки Ҳақ таъоло ҳамегӯяд: «Ман кона юриду ҳарса-л-охирати назидлаҳу фи ҳарсиҳи» мегӯяд: «Ҳар кӣ ба кори охират пардозад ва тухм бипошад, мо вайро зиёдат арзонӣ дорем».

Ва аз ин ҷо аҳволи муридон мухталиф бошад: ки кас бошад, ки вайро андар маънии ин калима ишкол падид омадан гирад ва хаёлҳои ботил пеши вай ояд; ва кас бошад, ки аз ин раста бошад, валекин ҷавоҳири малоика ва анбиё – алайҳимуссалом – вайро ба суратҳои некӯ намудан гирад, чунон ки андар хоб бувад, ё чашм боз карда бувад, ки он ҳамебинад.

Ва пас аз ин аҳвол дигар бувад, ки шарҳи он дароз аст: ва андар он фоидае набувад; ки он роҳи рафтан аст, на роҳи гуфтан ва ҳар касеро чизи дигар падид ояд. Ва он ки роҳ хоҳад рафт, он авлотар, ки аз он ҳеч нашунида бошад, ки интизори он дили вайро машғул накунад ва ҳиҷоб гардад.

Он миқдор, ки тасарруфи илмро ба он роҳ аст, то ин ҷост ва аз гуфтан мақсуд он аст, то бад-ин имон падидор ояд, ки бештари уламо инро мункиранд ва ҳар чӣ аз таъаллум одате андар гузашт, бовар накунанд.

## АСЛИ ДУВВУМ

### Андар илоҷи шаҳвату фарҷ ва шикастани шараҳи ин ҳар ду

Бидон, ки меъда чун ҳавзи тан аст ва уруқ, ки аз вай ҳамешавад, ба ҳафт андом чун ҷӯйҳост ва манбаи ҳама шаҳватҳо меъда аст ва ин ғолибтарин шаҳватест бар одамӣ, чӣ Одам – алайҳиссалом – ки аз биҳишт бияфтод, ба сababи ин шаҳват бияфтод ва ин шаҳват асли шаҳватҳои дигар аст; ки чун шикам сер шуд, шаҳвати никоҳҷунбидан гирад ва ба шаҳвати фарҷқиём натавон кард, илло ба мол, пас шараҳи мол падид ояд ва мол ба даст натавон овард, илло ба ҷоҳ ва ҷоҳ нигоҳ натавон дошт, илло ба хусумат бо халқ ва аз он ҳасаду таъассуб ва адовату кибру риё падид ояд.

Пас, меъда фаро гузоштан асли ҳама маъсиятҳост ва зери даст доштани шикам ва гуруснагӣ одат кардан асли ҳама хайрҳост ва мо андар ин асл фазли гуруснагӣ бигӯем, пас фоидаи гуруснагӣ бигӯем, пас ихтилофи

аҳволи мардум дар он бигӯем, пас тариқи риёзат дар андак хӯрдан бигӯем, пас офати шаҳвати фарҷ ва савоби касе, ки хештан аз он нигоҳ дорад, бигӯем, иншоаллоҳи таъоло.

## Пайдо кардани фазилати гуруснагӣ

Бидон, ки расул – саллаллоҳу алайҳи ва саллам – гуфт: «Ҷиҳод кунед бо хештан ба гуруснагӣ ва ташнагӣ, ки савоби ин савоби ҷиҳод аст, бо куффор ва ҳеч кирдор наздики Худои таъоло дӯсттар аз гуруснагӣ ва ташнагӣ нест». Ва гуфт: «Ҳар кӣ шикам пур кард, вайро ба малакути осмон роҳ надиҳанд»; ва пурсиданд, ки: «Кӣ фозилтар?» Гуфт: «Он ки андак хӯрад ва андак хусбад ва ба авратпӯшӣқаноат кунад». Ва гуфт: «Ҷомаи кӯҳна пӯшед ва таому шароб хӯред андар ним шикам, ки он ҷузвест аз нубувват». Ва гуфт: «Андеша як нима аз ибодат аст ва кам хӯрдан ҳама ибодат аст». Ва гуфт: «Фозилтарини шумо ба наздики Худои таъоло он аст, ки тафаккур ва гуруснагии вай дарозтар аст ва душмантарини шумо ба наздики Худои таъоло он аст, ки таом бисёр хӯрад ва об бисёр хӯрад ва бисёр хусбад». Ва гуфт: «Ҳақ таъоло бо фариштагон мубоҳот кунад ба касе, ки андак хӯрад ва гӯяд: бинигаред, ки вайро мубтало кардам ба шаҳвати таом ва ӯ аз барои ман даст бидошт, гувоҳ бошед эй фариштагон, ки ба ҳар луқмае, ки бигузошт андар биҳишт дараҷае ба вай диҳам». Ва гуфт: «Дилҳои худ мурда магардонед ба бисёрии таом ва шароб, ки дил ҳамчун куштае аст, ки чун об андар вай бисёр шавад, пажмурда шавад». Ва гуфт: «Одамиро ҳеч чиз пур накунад батар аз шикам, бас бувад одамиро луқмае чанд, ки пушти вай рост ҳамедорад, агар чорае набуд, сеяке аз шикам таомро ва сеяке шаробро ва сеяке нафсро ва ба ривояти дигар – закарро».

Ва Исо алайҳиссалом гуфт: «Хештан гурусна ва бараҳна доред, то бошад, ки дилҳои шумо ҳақро бибинад» ва расул алайҳиссалоту вассаллам гуфт: «Шайтон андар тани одамӣ равон аст, чун хун андар раг, роҳи гузари вай ба гуруснагӣ танг кунед». Ва гуфт: «Мӯъмин ба як амъо хӯрад ва мунофиқ ба ҳафт амъо – ва амъо рӯдаи шикам бувад». Ва маънӣ он аст, ки: шаҳват ва хӯриши мунофиқҳафтчандон бувад, ки аз они мӯъмин.

Ва Оиша – разийаллоҳу анҳо мегӯяд, ки: расул гуфт – саллаллоҳу алайҳи ва саллам – ки: «Пайваста дари биҳишт мекӯбед, то даратон боз кунанд», гуфтам: «Ё расулуллоҳ, ба чӣ?» Гуфт: «Ба ташнагӣ ва ба гуруснагӣ».

Буҳаҷифаро пеши расул – алайҳиссалом – оруғе баромад, гуфт: «Дур дор ин оруғро, ки ҳар кӣ дар ин дунё сертар, дар он ҷаҳон гуруснатар». Ва Оиша – разийаллоҳу анҳо – ҳамегӯяд, ки расул – алайҳиссалом – ҳаргиз сер нахӯрдӣ ва будӣ, ки маро бар вай раҳмат омадӣ, аз гуруснагиву ташнагӣ ва даст ба шиками вай фуруд овардаме ва гуфтаме: тани ман фидои ту бод, чи бошад, ки аз дунё чандон нахӯрӣ, ки дар гуруснагӣ набошӣ; гуфт: «Ё Оиша, улуввулазм[1]ҷумла бародарон ва пайғамбарон пеш аз ман бирафтанд ва аз Ҳақ таъоло кароматҳо ёфтанд, тарсам, ки агар ман танаъъум кунам, дараҷаи ман аз эшон камтар бошад, рӯзе чанд сабр кунам, ба андаке дӯсттар дорам аз он ки ҳаззи ман дар охират ноқис шавад ва ҳеч бар ман аз он дӯсттар нест, ки ба бародарон расам; Оиша гуфт – Ба Худой, ки расул аз он пас бештар аз як ҳафта зиндагонӣ наёфт.

Фотима – разийаллоҳу анҳо – порае нон дар даст дошт, дар пеши расул омад – саллаллоҳу алайҳи ва саллам – гуфт: «Ин чист?» Гуфт: «Ин як қурс пухта будам, нахостам, ки бе ту бихӯрам», расул гуфт – алайҳиссалом: «аз се рӯз боз ин пешин таом аст, ки андар шиками падари ту хоҳад расид». Бӯҳурайра мегӯяд: – разийаллоҳу анҳу: «ҳаргиз се рӯз муттасил нони гандумӣ нахӯрданд дар хонае – расул алайҳиссалом». Бӯсулаймони Доронӣ – раҳматуллоҳи алайҳи – мегӯяд, ки: «як луқма аз шом камтар хӯрам, дӯсттар дорам, ки ҳама шаб то рӯз намоз кунам». Ва Фузайл раҳматуллоҳи алайҳи бо хештан ҳамегуфт: «аз чи ҳаметарсӣ? Аз он метарсӣ, ки гурусна бимонӣ? Ҳайҳот, ки Ҳақ таъоло гуруснагӣ ба Муҳаммад ва асҳоби вай диҳад ва аз ту ва амсоли ту дареғ дорад». Каҳмаш раҳматуллоҳи алайҳи гуфт: «Бор Худоё, маро гурусна ва бараҳна ҳамедорӣ, ин манзалат наздики ту ба чӣ ёфтам, ки ин бо авлиёи хеш кунӣ».

Молики Динор гуфт: «Хунук касеро, ки чандон ғалла бувад, ки кифояти вай бувад, то аз халқ бениёз шавад». Муҳаммад ибни Восеъ гуфт – раҳматуллоҳи алайҳи: «Не! Хунук касеро бувад, ки бомдод гурусна бувад ва шабонгоҳ гурусна ва аз Ҳақ таъоло бад-он хушнуд бувад» ва Саҳли Тустарӣ раҳматуллоҳи алайҳи гуфт: «Бузургон ва зиракони дин нигоҳ карданд дар дин ва дунё ҳеч чиз нофеътар аз гуруснагӣ надиданд дар дунё ва ҳеч чиз дар охират зиёнкортар аз серӣ надиданд». Ва Абдулвоҳид гуфт, ки: «Ҳақ таъоло ҳеч касро ба дӯстӣ нагирифт, магар ба гуруснагӣ ва ҳеч кас бар об нарафт, магар ба гуруснагӣ ва аз баҳри ҳеч кас замин андарнанаваштанд[2], то шабе чандин бирафт, илло ба гуруснагӣ». Ва

---

[1] Пайғамбарони бузург ва соҳиби шариат.

[2] Дарнаваштан, роҳ паймудан.

андар хабар аст, ки – «Мӯсо алайҳиссалом – андар он чиҳил рӯз, ки Ҳақ таъоло бо вай сухан гуфт, ҳеч чиз нахӯрд».

### Пайдо кардани фавоиди гуруснагӣ ва офоти серӣ

Бидон, ки фазли гуруснагӣ на аз он аст, ки андар вай ранҷ аст, чунонки фазли дору на аз он аст, ки талх аст, лекин андар гуруснагӣ даҳ фоида аст.

**Фоидаи аввал** – он, ки дил софӣ кунад ва равшан гардонад ва серӣ мардро кӯрдилу кундандеша кунад ва бухоре, ки аз вай ба димоғ шавад, мардро колив[1] кунад, то андеша бишӯлида шавад ва аз ин гуфт расул – алайҳиссалом – ки: «Дилҳои хеш зинда гардонед бо андак хӯрдан ва пок гардонед ба гуруснагӣ, то софӣ ва сабук шавад». Ва гуфт: «Ҳар кӣ хештанро гурусна дорад, дили вай зирак шавад ва андешаи вай азим шавад».

Шиблӣ – раҳматуллоҳи алайҳи – ҳамегӯяд: «Ҳеч рӯз гурусна нанишастам Аллоҳро, ки андар дили хеш ҳикмате ва ибрате тоза наёфтам». Ва расул – саллаллоҳу алайҳи ва саллам – гуфт: «Сер махӯред, ки нури маърифат андар дили шумо кушта шавад». Пас, чун маърифат роҳи биҳишт аст ва гуруснагӣ даргоҳи маърифат аст, гурусна будан, дари биҳишт кӯфтан аст, чунонки расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам – гуфт: «Адиму ақраъа боба-л-ҷаннати би-л-ҷуъи».

**Фоидаи дуввум** – он, ки дил рақиқ шавад, чунонки лаззати зикр ва муноҷот биёбад ва аз серӣқисват ва сахтии дил хезад, то ҳар зикр, ки ҳамекунад, бар сари забон бошад ва андаруни дил нашавад. Ҷунайд – раҳматуллоҳи алайҳи – ҳамегӯяд, ки: ҳар кӣ миёни худ ва миёни Ҳақ таъоло тубраи таом ниҳодааст ва он гоҳ мехоҳад, ки лаззати муноҷот биёбад, ҳаргиз ин нашавад.

**Фоидаи севвум** – батар шодӣ ва ғафлат дари дӯзах аст ва шикастагиву бечорагӣ ва оҷизӣ дари биҳишт аст ва серӣ батару ғафлат оварад, гуруснагӣ, оҷизӣ ва шикастагӣ оварад: то бандае худро ба чашми аҷз набинад, ки ба як луқма, ки аз вай даргузарад, ҷаҳон бар вай тангу торик шавад, қудрати Худованд набинад ва барои ин бувад, ки калиди хазоини рӯи замин бар расул арз карданд, гуфт: «Нахоҳам, балки рӯзе гурусна ва рӯзе сер дорам, чун гурусна шавам, сабр кунам ва чун сер шавам, шукр кунам.

**Фоидаи чаҳорум** — он, ки чун сер бувад гуруснагонро фаромуш кунад ва бар халқи Худои таъоло шафқат набарад ва азоби охират фаромӯш

[1] Нодон, беҳуш.

кунад ва чун гурусна шавад аз гуруснагии аҳли дӯзах ёд оварад ва чун ташна шавад аз ташнагии аҳли қиёмат ёд оварад ва хавфи охират ва шафқат бар халқ аз даргоҳҳои биҳишт аст ва бад-ин бувад, ки Юсуф алайҳиссаломро гуфтанд, ки: хизонаи рӯи замин дорӣ, чаро гурусна бошӣ? Гуфт: «Тарсам, ки агар сер шавам, дарвешони гуруснаро фаромӯш кунам.

**Фоидаи панҷум** — он аст, ки сирри ҳама саодатҳо он аст, ки нафсро зери дасти худ кунад ва шақоват он аст, ки хештанро зери дасти нафс — кунад ва чунон ки сутури саркашро ҷуз ба гуруснагӣ ром натавон кард, одамӣҳамчунин бошад ва ин на як фоида аст, ки кимиёи фавоид аст: чи ҳамаи маъсиятҳо аз шаҳват хезад ва ҳамаи шаҳват аз серӣ хезад.

Зуннуни Мисрӣ — раҳматуллоҳи алайҳи мегӯяд, ки «Ҳаргиз сер нахӯрдам, ки на маъсият кардам ё қасди маъсият кардам» Оиша разийаллоҳу анҳо мегӯяд, ки: «Аввал бидъате, ки аз паси расул алайҳиссалом падид омад, серӣ буд: ки чун қавм сер шуданд ва сер бихӯрданд, нафси эшон саркашӣ кардан гирифт».

Ва агар ба сабаби гуруснагӣ фоидае набуд, магар он ки шаҳвати сухан бувад ва шаҳвати фарҷ заиф шавад, тамом аст: ки ҳар кӣ сер бихӯрад, ба фузул гуфтан ва айб ҷустан машғул шавад ва шаҳвати фарҷғолиб шавад ва агар фарҷ нигоҳ дорад, чашм нигоҳ надорад ва агар чашм нигоҳ дорад, андешаи дил нигоҳ натавон дошт ва гуруснагӣҳамаро кифоят кунад ва барои ин гуфтанд бузургон, ки: «Гуруснагӣ гавҳарест дар хизонаи Ҳақ таъоло, бад-он диҳад, ки дӯсташ дорад ва ба ҳар касе надиҳад». Ва яке аз ҳукамо гуфтааст, ки: «Ҳар мурид, ки як сол нони тиҳӣ хӯрад — ва нимаи он хӯрад, ки одати вай бошад, Худои таъоло андешаи занон аз дили вай барканад».

**Фоидаи шашум** — андак хуфтан аст: бидон, ки кам хӯрдан асли ҳама ибодатҳост ва асли муноҷот ва зикру тафаккур аст, хосса ба шаб ва ҳар, ки сер бихӯрад хоб ба шаб бар вай ғолиб шавад ва чун мурдоре биафтад ва умри вай зоеъ шавад. Яке аз пирон ҳар шаб бар суфра мунодӣ кардӣ, ки: эй муридон сер махӯред: ки об бисёр хӯред ва он гоҳ бисёр хусбед, он гоҳ дар қиёмат ҳасрат бисёр хӯред ва ҳафтод кас иттифоқ кардаанд, ки бисёр хуфтан аз об бисёр хӯрдан аст.

Ва сармояи одамӣ умр аст ва ҳар нафасе аз ту гавҳарест: ки бад-он саодати охиратро сайд тавон кард ва хоб умр зоеъ кунад ва ба зиён оварад ва чи чиз азизтар бувад аз он ки хобро дафъ кунад?

Ва ҳар кӣ таҳаҷҷуд кунад бар серӣ, лаззати муноҷот наёбад ва чун хоб ғалаба кунад, бошад, ки эҳтилом афтад ва ба шаб ғусл натавонад кард

ҷунуб бимонад ва аз ибодат бозмонад ва андар ранҷи ғусл афтад ва агар дар гармоба шавад бошад, ки сим надорад ва бошад, ки дар гармоба чашм бар аврот афтад ва бисёре офатҳо аз он таваллуд кунад.

Бусулаймони Доронӣ мегӯяд: эҳтилом уқубат аст ва аз ин сабаб мегӯяд, ки он аз серӣ бошад.

**Фоидаи ҳафтум** — он, ки рӯзгор бар вай фазох шавад ва ба илму амал пардозад ва чун бисёр хӯрад, хӯрдану пухтан ва харидану сохтан ва интизор ҳама рӯзгор хоҳад ва он гоҳ ба таҳоратҷой шудан ва таҳорат кардан ин ҳама рӯзгор бибарад: ва ҳар нафасе сармояест гавҳари одамиро ва зоеъ кардани он бе зарурате аблаҳӣ бошад.

Сиррии Сақатӣ мегӯяд — раҳматуллоҳи алайҳи, ки: Алии Ҷурҷониро дидам писти ҷав[1] ба даҳон ҳамеандохт, гуфтам: чаро нон нахӯрӣ? Гуфт: «Миёни ину миёни он, ки нон хӯрам ҳафтод тасбеҳ тафовут аст дар рӯзгор[2] бад-ин сабаб чиҳил сол аст нон нахӯрдам, то набояд ба хойидани[3] ин суд аз ман фавт шавад. Ва шак нест, ки ҳар кӣ гуруснагӣ одат кунад, рӯза бар вай осон шавад ва андар масҷид эътикоф тавонад дошт ва ҳамеша ба таҳорат тавонад буд: ва чунин фоидаҳо наздики касоне, ки тиҷорати охират кунанд ҳақир набувад.

Бусулаймони Доронӣҳамегӯяд, ки: «Ҳар кӣ сер бихӯрад, шаш чиз ба вай дарояд: ҳаловати ибодат наёбад ва ҳифзи вай андар Қуръон бад шавад ва аз шафқат бар халқ маҳрум монад, ки пиндорад, ки ҳама ҷаҳон сер аст — ва ибодат бар вай гарон шавад ва шаҳватҳои вай зиёдат шавад ва ҳама мӯъминон гирди масҷидҳо гарданд ва вай гирди таҳоратҷой ва мазбала гардад».

**Фоидаи ҳаштум** — он, ки андак хӯрад тандуруст бошад ва аз ранҷи бемор ӣ ва дору ва нози табиб ва ранҷи раг задан ва ҳиҷомат кардан ва доруи талх хӯрдан раста бувад. Ва ҳакимон ва табибон иттифоқ кардаанд, ки: ҳеч чиз нест, ки ҳама нафъ аст ва андар вай ҳеч зиён нест магар андак хӯрдан.

Ва яке аз ҳукамо гуфтааст, ки беҳтарин чизе, ки одамӣ хӯрад ванофеътарин, нор аст ва музиртарин гӯшти қадид аст ва чун қадид[4] андак хӯрад, беҳтар аст аз нор, ки бисёр хӯрад ва андар хабар аст, ки: рӯза дор, то тандуруст бошӣ.

**Фоидаи нӯҳум** — он, ки ҳар кӣ андак хӯрад харҷи вай андак бувад ва

---

[1] Орди ҷав.

[2] Аз ҳайси муддат.

[3] Ҷавидан.

[4] Гӯшти хушкида.

ба моли бисёр ҳоҷатманд нашавад; ва ҳама офатҳо ва маъсиятҳо ва дилмашғулиҳо аз ҳоҷат хезад ба моли бисёр, ки чун хоҳад, ки ҳар рӯз чизҳои хуш хӯрад ва бисёр хӯрад, ҳама рӯз дар ранҷи он бошад, ки то чун ба даст орад: ва бошад, ки андар шубҳат ва андар тамаъ ва андар ҳаром афтад.

Яке аз ҳукамо мегӯяд, ки: чун ман аз касе вом хоҳам кард, аз шиками хеш вом кунам ва тарки вом бигӯям, дигаре мегӯяд: ман бештар ҳоҷатҳои хеш бад-он раво кунам, ки ба тарки он орзу бигӯям. Иброҳими Адҳам бипурсидӣ аз нархи чизе, гуфтандӣ гарон аст, гуфтӣ «архизуҳу бит-тарки» — арзон бикунед бад-он, ки тарк бигӯед.

**Фоидаи даҳум** — он, ки чун бар шиками хеш қодир шуд, бар садақа додан ва исор кардан ва карам варзидан қодир шуд; чи ҳар чӣ андар шикам шуд ҷои вай касиф[1] бувад ва ҳар чӣ ба садақа дод, ҷои вай дасти лутфи Ҳақ таъоло бувад.

Расул алайҳиссалом андар яке нигарист: шиками фарбеҳ дошт, гуфт агар ин ки дар ин ҷо кардаӣ, андар ҷои дигар кардӣ, беҳтар будӣ, яъне андар садақа ва роҳи Ҳақ таъоло.

## Пайдо кардани адаби мурид андар андак хӯрдан

Бидон, ки дар таом — пас аз он ки ҳалол бувад — бар мурид фариза бувад, ки се эҳтиёт нигоҳ дорад.

### Эҳтиёти аввал
### Андар андак хӯрдан

Ва нашояд, ки ба як бор аз бисёр хӯрдан ба андак хӯрдан шавад, ки тоқати он надорад ва зиёнкор бувад, балки ба тадриҷ бояд масалан чун як нон аз таом камтар хоҳад кард, як рӯз бояд як луқма камтар кунад ва дигар рӯз ду луқма ва сеюм рӯз се луқма, то дар муддати як моҳ аз ноне даст бидорад, чун чунин кунад осон бувад ва аз он нуқсон набинад ва табъ бар он рост биистад, он гоҳ он миқдор, ки бар он қарор гирад, чаҳор дараҷа дорад.

**Дараҷаи аввал** азимтарин дараҷаи сиддиқон аст ва он он аст, ки ба миқдори зарурат қаноат кунад ва ин ихтиёри Саҳли Тустарӣ аст, ки вай гуфт ибодат ба ҳаёт аст ва ба ақлу қувват, то аз нуқсони қувват натарсӣ таом махӯр, ки намознишастаи касе, ки аз гуруснагӣ заиф бувад,

---

[1] Мустароҳ.

фозилтар аз намозбарпои касе, ки сер бувад, аммо чун тарсӣ, ки нафсро ё ақлро халале бувад, набояд хӯрдан, ки бе ақл бандагӣ натавон кард ва ҷони худ асл аст. Ва вайро пурсиданд, ки ту чун хӯрӣ, гуфт ҳар сол се дирам харҷи ман будааст. Ба як дирам биринҷ ва ба як дирам равған ва ба як дирам ангубин ҷамъ кардаме ва ба сесаду шаст гуруҳа[1] кардаме ва ҳар шабе яке ифтор кардаме, гуфтанд акнун чун ҳамекунӣ? Гуфт чандонки афтад ва андар миёни раҳмонон ҳастанд, ки дар рӯзе як дирам санг таом беш нахӯранд ва хештан ба тадриҷ боз он овардаанд.

**Дараҷаи дуввум** он ки бар ним муд иқтисор кунад ва он ноне ва сеяке аст аз он нон, ки чаҳорманӣ бувад ва ҳамоно, ки ин сеяки шикам бошад, чунон ки расул алайҳиссалом гуфт: «Сулсун *литтаъоми* ва сулсун *лиш-шурби* ва сулсун *линнафси* ва ба ривояте дигар ва сулсун *лиз-зикри*». Ва ин он аст, ки расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам гуфт *луқмае* чанд кифоят аст ва ин кам аз даҳ *луқма* бувад, Умар разийаллоҳу анҳу бештар аз нӯҳ *луқма* нахӯрдӣ.

**Дараҷаи саввум** он ки бар муд иқтисор кунад ва он ба се гирдаи нон наздик бувад, ҳамоно андар ҳақ бештар ин аз сеяк меъда андар гузашта бувад ва ба ҳадди ним расида.

**Дараҷаи чаҳорум** он ки як ман тамом бувад ва мумкин аст, ки он чӣ зиёдат аз муд бувад, исроф бувад ва андар ин ояд, ки дар Қуръон гуфтааст: «Ва *ло* тусрифу иннаҳу *ло* юҳиббул-мусрифина»[2], валекин ба вақт ва ба колбад ва ба кор бигардад.

Ва андар ҷумла бояд, ки даст аз таом бозгирад, чунон ки ҳанӯз гуруснагӣ дар вай бувад ва гурӯҳе тақдир накардаанд[3], валекин ҷаҳд кардаанд, то таом нахӯранд илло гурусна шуда ва даст бозгиранд, чунон ки ҳанӯз гуруснагӣ миқдоре монда бувад. Ва нишони гуруснагӣ он бошад, ки бар нон бе нонхӯриш ҳарис бошад ва нони ҷавин ва говарсин[4]ҳама ба ҳирс тавонад хӯрд, чун нонхӯриш ҷӯяд гуруснагӣ содиқ набувад.

Ва саҳоба бештарин аз ним муд андар нагузаштаанд ва ҷамоате будаанд, ки таоми эшон ҳар ҳафта соъӣ будааст ва соъӣ чаҳор муд бошад ва чун хурмо хӯрдандӣ соъиву ним! Ним ба сабаби дона, ки биафтад ва Бӯзар разийаллоҳу анҳу мегӯяд, таоми ман аз одина то одина соъие аз ҷав будааст, андар аҳди расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам ва ба Худой, ки аз ин бинагардам, то он гоҳ, ки ба вай расам ва бар гурӯҳи ташнеъ[5]ҳама зид,

---

[1] Кулӯла, гирда.

[2] Зиёдравӣ накунед, ӯ касонеро, ки андоза нигоҳ намедоранд, дӯст надорад.

[3] Андоза муайян нагардонад.

[4] Арзанӣ.

[5] Сарзаниш кардан.

ки шумо бигардидаед[1] ва расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам гуфта буд, ки дӯсттарин ва наздиктарин ба ман касе бошад, ки ҳам бар ин бимирад, ки ҳаст бар он имрӯз, он гоҳ Абӯзар гуфт: «Бигардидед ва орди ҷав ба парвезан[2] фурӯ кардед ва нони тунук пухтед ва ду нонхӯриш ба як бор бар суфра мениҳед ва пироҳани рӯз аз пироҳани шаб ҷудо доштед ва андар аҳди вай чунин набудед. Ва қуввати аҳли Суффа[3] бар муде хурмо будӣ миёни ду тан ва дона бияфтодӣ!

Саҳли Тустарӣ — раҳматуллоҳи алайҳи — мегӯяд, ки: агар ҳама олам хун гирад, қуввати мӯъмин аз ҳалол бувад ва он он аст, ки мӯъмин ҷуз қадри зарурат нахӯрад, на он ки ин ибоҳатиён ҳамегӯянд, ки: ҳаром, ки фаро вай расад, ҳалол шавад, ки як хурмо аз садақоти фаро расул алайҳиссалом — мерасид ва ҳалол намешуд.

## Эҳтиёти дуввум
## Андар вақти хӯрдан

Ва ин се дараҷа аст:

**Дараҷаи аввал** он аст, ки зиёдат се рӯз ҳеч чиз нахӯрад ва кас будааст, ки як ҳафта ва зиёдат шудааст аз даҳ ва дувоздаҳ ва кас будааст аз тоибон, ки хештан бад-он дараҷа расонида буд, ки чиҳил рӯз нахӯрдӣ; ва Сиддиқ разийаллоҳу анҳу бисёр буд, ки шаш рӯз ҳеч нахӯрд; Иброҳими Адҳам ва Сурӣҳар се рӯз хӯрдандӣ.

Ва гуфтаанд, ки ҳар кӣ чиҳил рӯз ҳеч нахӯрад, лобуд чизҳои аҷоиб бар вай ошкоро шавад; яке аз саҳоба бо роҳибе мунозира ҳамекард, гуфт: «Чаро ба Муҳаммад алайҳиссалом имон наёварӣ», гуфт: «Зеро ки Исо алайҳиссалом чиҳил рӯз ҳеч нахӯрд ва ин ҷуз пайғомбаре содиқ натавон кард, пайғомбари шумо ин накардааст, гуфт: «Ман якеам аз уммати вай, агар чиҳил рӯз бинишинам ва ҳеч нахӯрам, имон оварӣ? Гуфт: «Оварам, панҷоҳ рӯз бинишаст, гуфт: «Зиёдат кун», ба шаст рӯз кард тамом, ки ҳеч чиз нахӯрд ва он роҳиб имон овард. Ва ин дараҷаи азим аст, илло касе натавонад кард, ки вайро коре берун аз ин олам падид омада бошад, ки он қуввати вайро нигоҳ медорад ва машғул ҳамегардонад, ки огоҳӣ наёбад;

**Дараҷаи дуввум** он ки ду рӯз ҳеч нахӯрад ва ин мумкин аст ва чунин бисёр будааст;

---

[1] Гардидан: тағйири ҳолат ёфтан.
[2] Элак.
[3] Дастае аз ёрони пайғамбар, ки дар Суфа манзил доштаанд.

**Дараҷаи саввум** он ки ҳар рӯз як бор хӯрад ва ин камтарин дараҷот аст, чун фаро ду бор бошад ба исроф расад: ки ҳеч вақт гурусна набошад. Ва расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам чун бомдод хӯрдӣ, шабонгоҳ нахӯрдӣ ва чун шабонгоҳ хӯрдӣ, бомдод нахӯрдӣ ва расул — алайҳиссалоту вассаллам — Оишаро гуфт: «То исроф накунӣ, ки ду бор андар як рӯз хӯрдан исроф бувад. Ва чун як бор хоҳад хӯрд, авлотар он бувад, ки саҳар хӯрад, то андар намози шом сабуктар бувад ва дил софӣ гардад; ва агар чунон аст, ки ба таом илтифот бихоҳад кард, ба як бор вақти ифтор бихӯрад ва як бор ба саҳар.

### Эҳтиёти сеюм
### Андар ҷинси таом

Ва аъло он гандум аст бехта[1] ва камтарин ҷави нобехта ва миёна ҷави бехта; ва меҳин нонхӯриш гӯшту ширинӣ аст ва камтарин сирка ва намак ва миёна музаввара[2] ба равған; ва одати касоне, ки ба роҳи охират рафтанд он аст, ки аз нонхӯриш парҳез карданд ва ҳар чӣ андар он шаҳвати хеш диданд, нафсро мухолифат кардаанд ва чунин гуфтаанд, ки: нафс чун шаҳвати хеш биёбад андар вай ғурур ва ғафлат падид ояд ва будан андар дунё дӯст дорад ва марг душман дорад, бояд ки дунё бар хештан танг гардонад, то зиндони вай шавад ва марг халоси вай бувад аз зиндон.

Ва андар хабар аст, ки: «Ашрору уммати аллазина яъкулуна муххал-ҳинтати» — бадтарин уммати ман он бошанд, ки мағзи гандум хӯранд». Ва он ҳаром нест, ки гоҳ гоҳ хӯрданро раво бувад, аммо чун бардавом одат кунанд, танаъъум бар табъ ғолиб шавад ва бими он бувад, ки ба ғафлат ва батар кашад ва гуфт алайҳиссалоту вассалом: «Баддтарин уммати ман гурӯҳеанд, ки тани эшон бар танаъъум рост биистода бошад ва ҳама ҳиммати эшон алвони таом ва алвони ҷома бувад: ва сухани мазоҳ гӯянд».

Ва ба Мӯсо алайҳиссалом ваҳй омад, ки: «Ё Мусо, бидон, ки қароргоҳи ту гӯр аст, бояд ки танро аз шаҳват боздорӣ». Ва салаф ҳар киро асбоби танаъъум мусоидат кардааст ва ҳар чӣ орзуи вай будааст, муяссар шудааст, нек надонистаанд. Ваҳб ибни Мунаббаҳ гӯяд: «Дар осмони чаҳорум ду фаришта фароҳам расиданд, яке гуфт: «Меравам то моҳӣ ба доми сайёд афканам, ки фулон ҷуҳуд орзуи он кардааст, дигар гуфт: «Меравам то косаи равған бирезам, ки фулон ибод орзу кардааст ва ба

---

[1] Элаккарда.

[2] Ғизое, ки гӯшт надошта бошад.

наздики вай овардаанд».

Ва қадаҳе оби сард ба ангубин ширин карда фаро Умар доданд, нахӯрд, гуфт: «Ҳисоби ин аз ман дур доред. Ибни Умар бемор буд, ӯро моҳии бирёнкарда орзу буд, Нофеъ гуфт: «Дар Мадина ба даст наёмад, илло ба бисёре ранҷ, ба дирҳаме ва ним нуқра бихаридам ва бирён кардам ва пеши вай бурдам, дарвеш бар дар омад, гуфт: «Баргиру ба вай деҳ», гуфтам: ин орзуи туст ва ба бисёре ранҷ ба даст овардам, бигзор то баҳои ин ба вай диҳам, гуфт: «На, ин ба вай деҳ», ба вай додам ва аз паси вай бишудам ва боз харидам ва баҳо ба вай додам, чун боз омадаму биёвардам гуфт: «Ба вай деҳ ва баҳо низ бигзор ба вай, ки ман шунидаам аз расул алайҳиссалом, ки гуфт: «Ҳар киро орзуе бошаду бихарад ва он гоҳ даст бидорад, барои Ҳақ таъоло, Ҳақ таъоло вайро биёмурзад».

Утбатул-Ғулом — раҳматуллоҳи алайҳи — хамир андар офтоб кардӣ ва бихӯрдиву нагзоштӣ, ки бипухтандӣ, то лаззати он наёбад ва об аз офтоб барнагирифтӣ ва ҳамчунон гарм бихӯрдӣ. Молики Динорро шир орзу мекард чиҳил сол ва нахӯрд ва касе ӯро рутаб овард, андар даст бигардонид бисёру он гоҳ гуфт, ки: шумо бихӯред, ки чиҳил сол аст то ман нахӯрдам. Ва Аҳмад ибни Абилҷузӣ муриди Бӯсулаймони Доронӣ буд, вайро нони гарм орзу кард то бо намак бихӯрад, биёвардем, луқмае боз карду пас биниҳод ва гиристан гирифт ва гуфт: «Бор Худоё, орзуи ман дар пеши ман ниҳодӣ, магар уқубати ман аст?! Тавба кардам, маро афв кун. Молик ибни Зайғам мегӯяд: дар бозори Басра мешудам, тара дидам, шаҳвати он дар дили ман биҷунбид, савганд хӯрдам, ки нахӯрам, чиҳил сол андар он сабр кардам. Молики Динор гуфт: «Панҷоҳ сол аст, то дунёро талоқ додаам андар орзуи як шарбати шир ва нахӯрдаам ва нахоҳам хӯрд, то он гоҳ, ки ба Худой расам. Ҳумод ибни Аби Ҳанифа ҳамегӯяд: ба дари хонаи Довуди Тоӣ расидам, овозе шунидам, ки ҳамегуфт, ки: як бор гизир[1] хостӣ, бидодам, акнун орзуи хурмо ҳамекунӣ, ҳаргиз наёбӣ ва нахӯрӣ, чун андар шудам ҳеч кас бо вай набуд, донистам, ки бо худ ҳамегуфт.

Утбатул-Ғулом фаро Абдулвоҳид ибни Зайд гуфт: «Фулон аз дили худ ҳолате сифат ҳамекунад, ки маро он нест», гуфт: «Аз он ки ӯ нони тиҳӣ хӯрад ва ту нону хурмо хӯрӣ», гуфт: «Агар даст бидорам бад-он дараҷа расам? Гуфт: «Расӣ, бидор», даст бидошту бигирист, гуфтанд: «Фулон барои хурмо ҳамегирйӣ? Абдулвоҳид гуфт: «Нафси вай хурмо дӯст дорад ва сидқи азми ӯ донад, ки ҳаргиз беш нахӯрад, аз он мегиряд».

Абубакри Ҷалоъ разийаллоҳу анҳу ҳамегӯяд, ки, ман касе донам, ки

[1] Ҳавиҷ — зардак.

нафси вайро чизе орзуст, ҳамегӯяд даҳ рӯз чизе нахӯрам ва сабр кунам, маро он орзу бидеҳ, мегӯяд, ки нахоҳам, ки даҳ рӯз чизе нахӯрӣ, даст аз ин шаҳват бидор. Ин аст роҳи соликон ва бузургон, чун касе ба ин дараҷа нарасад, боре камтар аз он набувад, ки аз баъзе шаҳавот даст бидорад ва исор кунад ва бар гӯшт хӯрдан мудовимат накунад, ки Алӣ разийаллоҳу анҳу мегӯяд, ки: «Ҳар кӣ чиҳил рӯз бардавом гӯшт хӯрад, дили вай сахт шавад ва ҳар, ки чиҳил рӯз нахӯрад, бадхӯ шавад». Ва мӯътадил он аст, ки Умар гуфт разийаллоҳу анҳу писари хешро, ки: як роҳ гӯшт ва як роҳ равған ва як роҳ шир ва як роҳ сирка ва як роҳ нони тиҳӣ. Ва мустаҳаб он аст, ки бар серӣ нахусбад, ки миёни ду ғафлат ҷамъ карда бошад ва дар хабар аст, ки таомро бигузоред, ба намозу зикр ва бар он махусбед, ки дил сиёҳ шавад ва гуфтаанд, ки: пас аз таом бояд ки чаҳор ракъат намоз кунад ё сад бор тасбеҳ кунад; ва ё ҷузве Қуръон бихонад. Суфёни Сурӣ — раҳматуллоҳи алайҳи — ҳар гоҳ, ки сер бихӯрдӣ, он шабро зинда доштӣ ва гуфтӣ: чун сутурро сер бикардӣ, кори сахт бояд фармуд ва яке аз бузургон муридонро гуфтӣ: шаҳавотро махӯред ва агар хӯред, маҷӯед ва агар ҷӯед, дӯст мадоред.

## Пайдо кардани сирри ин муҷоҳидат ва ихтилофи пиру мурид

Бидон, ки мақсуд аз гуруснагӣ он аст, то нафс шикаста шавад ва зердаст гардад ва баадаб шавад ва рост биистад ва аз ин бандҳо мустағнӣ шавад ва барои ин аст, ки пир муридро ин ҳама бифармояд ва худ накунад, ки мақсуд гуруснагӣ нест, мақсуд он аст, ки чандон хӯрад, ки меъда гарон нашавад ва низ ҳисси гуруснагӣ наёбад, ки ҳар ду шоғил бувад; ва камол андар ин он аст, ки насиби малоика бувад, ки эшонро на ранҷи гуруснагӣ бувад ва на гаронии таом; валекин нафс ин эътидол наёбад илло бад-он ки андар ибтидо бар вай нерӯ кунанд. Он гоҳ гурӯҳе аз бузургон ҳамеша ба хештан бадгумон будаанд ва роҳи ҳазм гирифтаанд ва ин нигоҳ доштаанд ва он ки комилтар будааст, бар ҳадди эътидол биистодааст ва далел бар ин, ки расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам гоҳ будӣ, ки рӯза доштӣ, то гуфтандӣ, ки низ нагшояд ва гоҳ будӣ, ки ҳамекушодӣ, то гуфтандӣ, ки низ надорад ва чун аз хона чизе талаб кардӣ, агар будӣ бихӯрдӣ ва агар набудӣ, гуфтӣ рӯзадорам ва ангубин дӯст доштӣ ва гӯшт дӯст доштӣ.

Ва Маъруфи Кархиро таоми хуш бурдандӣ, бихӯрдӣ ва Бушри Ҳофӣ нахӯрдӣ, аз Маъруф суол карданд, гуфт: «Бародари маро Бушр вараъ

бигирифтааст ва маро маърифат кушода кардааст. Ман меҳмонам андар сарои мавлои хеш, чун диҳад ҳамехӯрам ва чун надиҳад, сабр ҳамекунам, маро ҳеҷ тасарруф намондааст ва ҳеч эътироз не ва ин ҷои ғурури аҳмақон бошад, ки ҳар кӣ тоқати муҷоҳидат надорад, гӯяд ман орифам чун Маъруфи Кархӣ; пас даст аз муҷоҳидат надорад илло ду кас: аммо сиддиқе, ки бар кор рост истода бошад ва аммо аҳмақе, ки пиндорад, ки рост биистодааст ва Маъруфи Кархиро тасарруф пурсида[1] буд, агар дар вай хиёнате кардандӣ, ба дасту забон андар вай ҳеч хашми ҳаракат накардӣ ва аз Ҳақ таъоло дидӣ ин сухан аз чун ӯе дуруст ояд ва чун Бушри Ҳофӣ ва Сиррии Сақатӣ ва Молики Динор, ин табақа аз нафси худ эмин набуда бошанд ва эшон муҷоҳидат боз нагирифта бошанд, муҳол бувад, ки касе ба хештан ин гумон барад.

### Пайдо кардани офоти даст бидоштан аз шаҳавот

Бидон, ки аз ин ду офат тавлид кунад: яке, ки бар тарки баъзе аз шаҳавот қодир набошад[2] ва нахоҳад, ки бидонанд, андар хилват бихӯрад ва бармало нахӯрад ва ин айни нифоқ бошад ва бувад, ки шайтон вайро ғурур диҳад, ки: ин маслиҳати мардумон бошад, то ба ту иқтидо кунанд ва ин ғурури маҳз аст; ва кас бошад, ки шаҳват бихараду ба хона барад, то бибинанд, он гоҳ пинҳон ба садақа диҳад ва ин ниҳояти садақа аст ва кор сиддиқон аст ва азим душвор бувад ин бар нафс ва шарти ихлос он аст, ки ин осон шавад, агар душвор бувад, ҳанӯз андар дил риёи хафӣ мондааст, тоати худ ҳамедорад на тоати ҳақ ва ҳар кӣ аз шаҳвати таом бигурезад ва андар шаҳват ва риё афтад, чунон бошад, ки аз ёрон ҳазар кунад ва дар зери новадон нишинад; пас бояд, ки чун андар нафси вай ин тақозо падид ояд андар пеши мардумон аз он андак бихӯрад ва ҳама нахӯрад: то ҳам риё шикаста шавад ва ҳам шаҳват.

---

[1] Тамом шуда буд.

[2] Чунон ки мушоҳида мешавад, дар ин қисмат офати дуввум ёд нашуда ва шояд ба таъбире дар таи галом бидуни ишора ба унвони офати дуввум омада бошад, дар нусхае, ки аз рӯи он чоп мешавад ҳамин ҷо, ки шумора «2» гузоштаем, ҳошияи Ҳоқӣ бад-ин сурат дорад: (ва фаро намояд, ки ба ихтиёр даст бидоштаам ва ин айни дурӯғ бувад ва дигар он ки қодир бувад), вале ба назари мусаҳҳеҳ ин илҳоқ, ки дар дигар нусхаҳои хаттӣ ва чопӣ мавриди мурочиа ёфт намешавад ва номуносиб аст ва матлабро тамом намекунад, ба ҳамин ҷиҳат хулоса офати дуввумро аз рӯи китоб эҳё барои равшан шудани матлаб дар зер меоварем. «Офати дуввум он аст, ки бар даст бидоштан аз шаҳват қодир бошад, лекин дӯст дорад, ки ба худдорӣ аз шаҳват машҳур шавад, Пас аз шаҳват заифӣ, ки шаҳват хурдан бошад даст бидорад ва ба тоати шаҳвати азимтаре, ки шаҳват ҷоҳ аст гардан ниҳад. Ва ин шаҳват хафиву нопайдост. Чун аз ин дар нафси худ дид, шикастани онро бояд бузургтар аз шикастани шаҳвати таом донад».

## Пайдо кардани шаҳвати фарҷ

Бидон, ки шаҳвати суҳбат бар одамӣ мусаллат кардаанд, то мутақозӣ бошад, ки тухм бипароканад, то насл мунқатеъ нашавад ва то намудорӣ бувад аз лаззати биҳишт ва офати ин шаҳват азим аст. Иблис фаро Мӯсо алайҳиссалом гуфт: «Бо ҳеч зан ба хилват манишин, ки ҳеч мард бо зане хилват накунад, ки на ман мулозими вай бошам, то вайро фитна гардонам». Саид ибни Мусайб мегӯяд, ки: ҳеч пайғамбар бифиристод, Ҳақ таъоло, ки на иблис ба сабаби занон аз вай навмед набуд ва ман бар хештан аз ҳеч чиз чунон натарсам, ки аз ин ва бад-ин сабаб ҷуз андар хонаи хеш ва хонаи духтари хеш нашавам ва бидон, ки андар ин шаҳват низ ифрот асту тафрит ва миёна, ифрот он бувад, ки чунон шавад, ки аз фавоҳиш шарм надорад ва ҳамагии хеш бад-он диҳад ва чун чунин бувад, воҷиб бувад шикастани он ба рӯза ва агар шикаста нашавад, никоҳ кунад; ва тафрит он бувад, ки вайро ҳеч шаҳват набошад ва он низ нуқсон бувад ва эътидоли он бувад, ки шаҳват бувад ва зери даст бувад. Ва кас бувад, ки чизҳо хӯрад, то шаҳвати вай зиёдат шавад ва ин аз чаҳл бувад ва масали вай чун касе бувад, ки ошёни занбӯр бишуронад, то андар вай афтанд, магар касе, ки никоҳ карда бувад ва мақсуди вай нигоҳ доштани ҷониби занон бувад, ки ҳисни эшон мардонанд.

Ва андар ғароиби ахбор аст, ки расул гуфт: «Саллаллоҳу алайҳи ва саллам, ки: «Андар худ заъф шаҳвате дидам», Ҷабраил алайҳиссалом маро ҳарисае[1] фармуд ва сабаб он буд, ки вай на зан дошт ва эшон бар ҳама олам ҳаром шуда буданд ва умеди эшон аз ҳама гусаста буд.

Ва яке аз офот — ин шаҳвати ишқ аст ва он сабаби маъсиятҳои бисёр аст ва агар андар ибтидои он эҳтиёт накунад, аз даст андар гузарад: ва эҳтиёти он нигоҳ доштани чашм аст, ки агар ба иттифоқ чашм биафтад, нигоҳ доштани он дигар бор осон бувад, аммо агар фаро гузорад бозгирифтан душвор бувад; ва масали нафс андар он чун сутуре аст, ки ибтидо қасди ҷое кунад, инони вай бартофтан осон бувад ва чун дур шуд, дунбол гирифтан ва берун кашидан душвор бувад, пас асл нигоҳ доштани чашм бувад. Саид ибни Мубайр гӯяд, ки фитнаи Довуд алайҳиссалом аз чашм бувад. Ва Довуд бо писари хеш гуфт: «Раво бошад, ки паси шеру аждарҳо фаро шавӣ, валекин бояд, ки аз паи занон фаро нашаваӣ ва Яҳё ибни Закариёро — алайҳимуссалом — пурсиданд, ки: ибтидои зино аз куҷо хезад? Гуфт: «Аз чашм ва шаҳват ва расул алайҳиссалом мегӯяд, ки: «Нигаристан тирест аз тирҳо, иблис ба заҳр об дода ва ҳар кӣ аз бими

[1] Навъе ош, ҳалим.

Ҳақтаъоло чашм нигоҳ дорад, вайро имоне диҳанд, ки ҳаловати он дар дил биёбад». Ва расул алайҳиссалом гуфт, ки: «Пас аз вафоти хеш ҳеч фитна нагузоштам, уммати хешро чун занон». Ва гуфт: «Чашм зино кунад, ҳамчунон ки фарҷ ва зинои чашм нигаристан аст». Пас, ҳар кӣ чашм нигоҳ натавонад дошт, бар вай воҷиб бувад, ки шаҳватро риёзат диҳад ва илоҷи ин шаҳват рӯза доштан аст, агар натавонад, никоҳ кардан. Ва агар чашм аз кӯдакони некӯрӯй нигоҳ натавонад доштан, ин офат азимтар, ки ин худ ҳалол натавон кард.

Ва ҳар кӣ андар вай шаҳвате ҳаракат кунад ва андар амраде нигарад ва аз он роҳате ёбад, нигаристан бар вай ҳаром аст, магар роҳат аз он ҷинс бувад, ки аз обу сабза ва шукуфа ва нақшҳои некӯ ёбад, ки он зиён надорад ва нишон он бувад, ки андар вай тақозои наздикӣ набошад, ки шукуфа ва гул агарчи некӯ бувад, тақозои бӯса додан ва бармосидани он набошад ва чун ин тақозо падидор омад, нишони шаҳват аст ва аввалқадам лавота аст. Ва яке аз машоих ҳамегӯяд, ки: бар мурид аз шери хашмгин, ки ба вай афтад чунон натарсам, ки аз ғуломе амрад.

Ва яке аз муридон гуфт, ки: шаҳват чунон ғолиб шуд, ки тоқати он надоштам, зориву дуо кардам бисёр, пас шабе шахсеро ба хоб дидам, ки маро гуфт: «Туро чӣ будааст? Бо вай гуфтам, ӯ даст ба синаи ман фуруд овард, чун бедор шудам, кифоят афтода буд; чун як сол баромад, боз падидор омад, ҳамон шахсро ба хоб дидам, ки гуфт: «Хоҳӣ ин аз ту бишавад?» Гуфтам: «Хоҳам», гуфт: «Гардан фаро пеш дор, гардан фаро пеш доштам, шамшере биёвард ва гардани ман бизад, чун бедор шудам кифоят шуда буд; ва чун як сол бигузашт, боз падидор омад, зорӣ кардам, то ҳамон шахсро ба хоб дидам, ки бо ман гуфт: «То кай хоҳӣ аз Ҳақ таъоло дафъи он чизе, ки вай дӯст надорад; пас зан кардам, то аз он халос ёфтам.

**Пайдо кардани савоби касе, ки ин шаҳват бигузорад**

Бидон, ки ҳарчанд шаҳват ғолибтар, савоб андар мухолифати вай бештар ва ҳеч шаҳват ғолибтар аз ин нест, валекин матлуби ин шаҳват зишт аст ва бештарин, ки ин шаҳват наронанд ё аз аҷз бувад ё аз шарм ё аз ҳарос ё аз мол ё аз бими он, ки ошкор шавад ва зиштном гардад ва ҳар, ки бад-ин сабабҳо ҳазар кунад, вайро савоб набувад, ки ин тоати дунёист, на тоати шаръ; валекин аҷз андар асбоби маъсияти саодат аст, ки боре уқубат ва базаҳ бияфтад ба ҳар сабаб, ки даст бидорад. Аммо агар касе аз паи ҳаром мутамаккин шавад ва ҳеч монеъ набошад, Аллоҳро даст бидорад, савоби вай бузург аст ва вай аз он ҳафт кас бошад, ки дар сояи

арши Ҳақ таъоло хоҳанд буд рӯзи қиёмат ва дараҷаи вай, дараҷаи Юсуф алайҳиссалом аст ва дар ин маънӣ муқтадо ва имом Юсуф алайҳиссалом аст.

Сулаймон ибни Ясор сахт боҷамол буд ва зане хештан бар вай арза кард, аз вай бигурехт, гуфт: «Юсуфро алайҳиссалом ба хоб дидам, гуфтам, ту Юсуфӣ? Гуфт: «Оре. Ман он Юсуфам, ки қасд кардам ва ту он Сулаймонӣ, ки қасд накардӣ ва ишорат бад-ин оят кард: «Ва лақад ҳаммад биҳи ва ҳамма биҳо»[1]. Ва ҳам Сулаймон мегӯяд, ки: ба ҳаҷ мешудам, чун аз Мадина берун шудем, ҷое фуруд омадем, ки онро Абво гӯянд, рафиқи ман бишуд, то таоме харад, зане аз араб биёмад, чун моҳ, рӯи вай кушода ва маро гуфт: «Ҳин!» Пиндоштам, ки нон мехоҳад, суфра талаб кардам, гуфт: «Он мехоҳам, ки занон аз мардон хоҳанд», гуфт: «Ман сар андар гиребон кашидам ва ба гиристан истодам, то чандон бигирстам, ки он зан бозгашт, чун рафиқ бозомад, бар ман асари гиристан дид, гуфт: «Ин чист? Гуфтам: андешаи кӯдакон андар пеши ман омад, аз андӯҳи эшон бигиристам, гуфт: «Ту ҳамин соат аз ин фориғ будӣ, туро воқеае афтодааст, бо ман бигӯ?! Чун илҳоҳ кард, бигуфтам, вай низ ба гиристан афтод, гуфтам ту боре чаро ҳамегирйӣ? Гуфт: «Аз он ки метарсам, ки агар ин мард ман будаме, натвонистаме чунин кардан. Чун ба Макка расидем ва тавофу саъй бикардем ва андар ҳуҷра бинишастем, андар хоб шудам, шахсе дидам ба ғояти ҷамол, кушодарӯй ва хушбӯй ва дарозболо; гуфтам: ту кистӣ? Гуфт: «Юсуф». Гуфтам: «Юсуфи сиддиқ?» Гуфт: «Оре». Гуфтам: «Аҷаб коре буда он қиссаи ту бо зани Азиз!» Гуфт: «Қиссаи ту бо он зани аъробӣ аҷабтар!»

Ибни Умар гӯяд, ки: расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам гуфт: «Андар рӯзгори гузашта се мард ба сафар шуданд, шаб даромад, андар ғоре шуданд, то эмин бошанд, санге азим аз кӯҳ биафтод ва дари ғор фурӯ гирифт, ки ҳеч роҳ намонд ва мумкин набуд он сангро ҷунбонидан, гуфтанд инро ҳеч ҳилае нест, магар он ки дуо кунем ва ҳар касе кирдори некӯ аз они хеш арза кунем, ки бошад, ки ба ҳаққи он Худой фарҷ диҳад; яке гуфт аз он се мард: Бор Худоё, донӣ, ки маро модареву падаре буд, ки ҳаргиз пеш аз эшон таом нахӯрдаме ва зану фарзандонро надодаме, як рӯз ба шуғле машғул шудам ва шаб дер бозомадам ва эшон хуфта буданд ва он қадаҳи шир, ки оварда будам, бар дасти ман буд, ба умеди бедории эшон ва кӯдакон зорӣҳамекарданд ва ҳамегиристанд аз гуруснагӣ ва ман гуфтам: то эшон пештар нахӯранд шуморо надиҳам ва эшон то субҳ бедор нашуданд ва ман он бар даст ҳамедоштам ва ману кӯдакон гурусна.

[1] Ва ҳароина қасд кардани он зан ба вай қасд кард вай ба он зан.

Бор Худоё, агар донӣ, ки он ҷуз ба ризои ту набувад, моро фарҷ деҳ! Чун ин бигуфт, санг биҷунбид ва сӯрох пайдо шуд, валекин берун натавонистанд шудан; он дигар гуфт: «Бор Худоё, донӣ, ки маро духтарамме буд ва ман бар вай фитна будам ва маро итоат намедошт, то соли қаҳт падид омад, андар монд ва бо ман густохӣ кард, саду бист динор ба вай додам, ба шарти он, ки маро тоат дорад, чу бад-он кор наздик расидем гуфт: «Натарсӣ, ки меҳри Худои таъоло бишиканӣ, бе фармони Ҳақ? Тарсидам ва зар бигузоштам ва қасд накардам — ва дар ҳама ҷаҳон бар ҳеч чиз ҳаристар аз он набудам — бор Худоё, донӣ, ки ҷуз барои ту набуд, фарҷ фирист! Пас, санг биҷунбид, пораи дигар кушода шуд ва ҳанӯз мумкин набуд берун шудан; пас он дигар гуфт: «Бор Худоё, донӣ, ки ман як бор муздурон доштам ва музди ҳама бидодам, магар як кас, ки бишуд ва музд бигузошт, бад—он музди вай гӯсфанде харидам ва бад—он тиҷорат ҳамекардам, то мол бисёр шуд, вақте он мард ба талаби музд омад, як дашт пур аз гову гӯсфанд ва уштуру банда буд, гуфтам ин ҳама музди туст, гуфт бар ман ҳамехандӣ, гуфтам на, ки ҳама аз моли ту ҳосил шудааст, ҷумла ба вай супурдам ва ҳеч чиз боз нагирифтам, бор Худоё, агар донӣ, ки ҳама аз баҳри ту буд, фарҷ фирист! Пас, санг ҳаракат кард ва роҳ кушода гашт, ки берун омаданд».

Бикр ибни Абдуллоҳ Алмазанӣ гӯяд: марде қассоб буд ва бар канизаки ҳамсоя ошиқ шуда буд, як рӯз канизакро ба русто фиристоданд, вай аз паси вай бишуд ва андар вай овехт, канизак гуфт: «Эй ҷавонмард, ман бар ту фитнатарам, ки ту бар ман, валекин аз Худой ҳаметарсам, гуфт: «Ту ҳаметарсӣ, ман чаро натарсам?» Тавба кард ва бозгашт, андар роҳ ташнагӣ бар вай афтоду ғалаба кард ва бими ҳалок буд, вайро марде фаро расид, ки яке аз паямбарони рӯзгор вайро ҷое фиристода буд, ба расулӣ, гуфт: «Туро чи расид? Гуфт: «Ташнагӣ». Гуфт: «Биё, то дуо кунем, то Ҳақ таъоло меғе фиристад, чунон ки бар сари мо биистад, то ба шаҳр равем», гуфтам: «Ман ҳеч надорам аз тоат, ту дуо кун, то ман омин кунам», чунон карданд, то меғ[1] биёмад ва бар сари эшон биистод, ҳамерафтанд, то он ҷо, ки аз яқдигар ҷудо шуданд, меғ бо қассоб ба ҳам бирафт ва он расул дар офтоб монд, вай гуфт: «эй ҷавонмард! Нагуфтӣ, ки ман тоате надорам ва акнун худ меғ барои ту будааст, ҳоли худ маро бигӯй, гуфт: «Ҳеч чиз намедонам, магар ин тавба, ки бикардам, ба қавли он канизак, гуфт: «Ҳамчунин аст он қабул, ки тоиброро бувад наздики Ҳақ таъоло ҳеч касро набувад».

---

[1] Абр.

## Пайдо кардани офати нигаристан ба занон ва он чи ҳаром аст аз он

Бидон, ки ин нодир бувад, ки касе қудрат ёбад андар чунин кор ва хештан нигоҳ тавонад дошт, авлотар он бувад, ки ибтидои кор нигоҳ дорад: ва ибтидои кор чашм аст. Ало ибни Зиёд ҳамегӯяд, ки: чашм бар чодари ҳеч зан маяфкан, ки аз он шаҳвате дар дили ту афтад. Ва ҳақиқат воҷиб бувад, ҳазар кардан аз назар кардан дар ҷомаи занон ва шунудани бӯи хуши эшон ва шунидани овози эшон, балки пайғом фиристодану шунидан ва ба ҷое гузаштан, ки мумкин бувад, ки эшон туро бибинанд — агарчи ту эшонро набинӣ, ки ҳар куҷо, ки ҷамол бошад, ин ҳама тухми шаҳват ва андешаи бад андар дил афкандан бувад.

Ва занро низ аз марди боҷамол ҳазар бояд кард ва ҳар назар, ки ба қасд бошад, ҳаром бувад, аммо агар чашм беихтиёр барафтад, базаҳ набувад, валекин дуввумин назар ҳаром бувад. Расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам гуфт: «Аввал назар турост ва дигар бар туст». Ва гуфт: «Ҳар кӣ ошиқ шавад ва хештан нигоҳ дорад ва пинҳон дорад ва аз он ранҷ бимирад, шаҳид бувад». Ва хештан нигоҳ доштан он бувад, ки чун аввал назар ба иттифоқ афтода бошад, дуввум нигоҳ дорад ва нанигараду талаб накунад ва он дар дил нигоҳ медорад.

Ва бидон, ки ҳеч тухми фасод чун нишастан бо занон андар маҷлисҳо ва меҳмониҳову назораҳо набувад, чун миёни эшон ҳиҷоб набувад. Ва бидон, ки занон чодар ва ниқоб доранд, кифоят набувад, балки чун чодари сафед доранд ва андар ниқоб низ такаллуф кунанд, шаҳват ҳаракат кунад ва бошад, ки некӯтар намоянд аз он, ки рӯй боз кунанд, пас ҳаром аст бар занон ба чодари сапед ва рӯйбанди покиза ба такаллуф андар баста берун шудан ва ҳар зан, ки чунин кунад, осист ва падару модар, бародару шавҳар, ки дорад ва бад-он розӣ бувад, андар он маъсият бо вай шарик бошад: ки бад-он ризо дода бувад.

Ва раво нест ҳеч мардеро ҷомаи зане, ки дошта бувад андарпӯшад ба қасди шаҳват, ё даст фаро он кунад ё бибӯяд, ё шосипарам[1] ё себ ё чизе, ки бад-он мулотифат кунанд, фаро зане диҳад ва фаро ситонад ё сухани нарм ва хуш гӯяд. Ва раво нест занеро, ки сухане бо мард гӯяд, илло дурушт ва ба зaҷр, чунон ки Ҳақ таъоло гӯяд: «Ини аттақайтунна фало тахзаъна билқавли фаятмаъа аллази фи қалбиҳи маразун ва қулна қавлан маъруфан» занони пайғамбарро ҳамегӯяд, ки: «Бо овози хуш бо мардон сухан магӯед». Ва аз кӯзае, ки занон об хӯранд, нашояд ба қасд аз ҷои

[1] Навъи гул аст.

даҳони эшон об хӯрдан ва аз боқии мева, ки вай дандон фурӯ бурда бошад, хӯрдан.

Ва ҳакиме ҳамегӯяд, ки: аҳли Абӯайюби Ансорӣ разийаллоҳу анҳу ва фарзандони вай ҳар косае, ки аз пеши расул баргирифтандӣ ва ангушту даҳони вай бад-он расида будӣ, ангушт фуруд овардандӣ ба табаррук — чун андар ин савоб бошад ва дар он чи қасд талаззузу хушӣ кунад, базаҳ бошад.

Ва аз ҳеч чиз ҳазар кардан муҳимтар аз он нест, ки аз он чи ба занон таллуқ дорад ва бад-он, ки ҳар зан ва кӯдак, ки ба роҳ пеш ояд, шайтоне тақозо кардан гирад, ки андар нигар, то чӣ гуна аст: бояд ки бо шайтон мунозира кунад ва гӯяд: чӣ нигарам? Агар зишт бошад, ман ранҷур шавам ва базаҳкор гардам, ки ман қасди он карда бошам, то некӯ бувад ва агар некӯ бувад чун ҳалол нест, базаҳкор шавам ва визру базаҳҳосил ояд ва ҳасрату ранҷ бо ман бимонад, агар аз паси вай фаро шавам, дину умр бар сари он ниҳам ва бошад, ки ба мақсуд нарасам.

Ва расул саллаллоҳу алайҳи ва салламро — як рӯз андар роҳ чашм бар зане афтод некӯ, бозгашт ва боз хона шуд ва бо аҳл сӯҳбат кард, ҳам дарҳол ғусл кард ва берун омад ва гуфт: «Ҳар киро зане пеш ояд, чун шайтон ҳаракати шаҳват кунад, бо хона шавад ва бо аҳли хеш сӯҳбат кунад, ки он чи бо аҳли шумост, ҳамчунон аст, ки бо он зани бегона».

## АСЛИ СЕЮМ

### Аз рафъи муҳликоти шараҳи сухан ва офати забон аст

Бидон, ки забон аз аҷоиби сунъи Ҳақ таъоло аст, ки ба сурати порае гӯшт аст ва ба ҳақиқат ҳар чӣ андар вуҷуд аст, андар зери тасарруфи вай аст, балки он чи андар адам аст, низ ҳам, ки вай ҳам аз адам иборат кунад, ҳам аз вуҷуд; балки ноиби ақл аст ва ҳеч чиз аз иҳотати ақл берун нест ва ҳар чӣ андар ақл ва андар ваҳм ва андар хаёл ояд, забон аз он иборат кунад; ва дигар аъзо на чунин аст, ки ҷуз алвон ва ашкол дар вилояти чашм нест ва ҷуз овоз дар вилояти гӯш нест; ва дигар аъзоро ҳамчунин вилояти ҳар яке бар як гӯшаи мамлакат беш нест ва вилояти забон андар ҳама равон аст, ҳамчун вилояти дил: чун вай андар муқобилаи дил аст, ки суратҳо аз дил ҳамегирад ва иборат ҳамекунад, ҳамчунин суратҳо низ ба

дил мерасонад ва аз ҳар чӣ вай бигӯяд, дил аз он сифате мегирад. Масалан чун ба забон тазаррӯъу зорӣ кунад ва калимоти он гуфтан гирад ва алфози навҳагирӣ рондан гирад, дил аз вай сифати риққату сӯзу андӯҳ гирифтан гирад ва бухори оташи дил қасди димоғ кардан гирад ва ба чашм берун омадан истад; ва чун алфози тараб ва сифати некӯвон кардан гирад, дар дил ҳаракоти нишот ва шодӣ падид омадан гирад ва шаҳват ҳаракат кардан гирад; ва ҳамчунин аз ҳар калимае, ки бар вай биравад, сифате бар вифқи он дар дил пайдо ояд, то чун суханҳои зишт гӯяд, дил торик шавад ва чун сухани ҳақ гӯяд, дил ба равшан шудан истад ва чун сухани дурӯғу каж гӯяд, дил низ каж гардад, то чизҳо рост набинад ва ҳамчун оина кӯж шавад: ва бад-ин сабаб хоби шоир ва дурӯғзан бештар он бувад, ки рост наёяд: ки даруни вай кӯж шуда бошад аз сухани дурӯғу каж ва ҳар кӣ рост одат гирад, хоби вай рост ва дуруст бувад; ва ҳамчунин ҳар кӣ дар хоб рост набинад, чун бад-он ҷаҳон шавад, ҳазрати Илоҳият, ки мушоҳидати он ғояти ҳама лаззатҳост, андар дили вай каж намояд ва рост набинад ва аз саодати он лаззат маҳрум монад; балки чунон ки рӯи некӯ андар оинаи каж зишт шавад, чунон ки андар паҳно ва дарознои шамшер нигарад, лаззати ҷамоли сурат ботил шавад, корҳои он ҷаҳон ва кори илоҳӣҳам чунин бувад. Пас, ростиву кажжии дил табаъи ростиву кажжии забон аст ва барои ин гуфт расул алайҳиссалом: «Имон мустақим ва рост набувад, то дил рост набошад ва дил рост набувад, то забон рост набувад».

Пас, аз шараҳ ва офати забон ҳазар кардан, аз муҳиммоти дин аст ва мо андар ин асл фазли хомӯшӣ бигӯем ва он гоҳ офати бисёр гуфтану фузул гуфтан ва офати ҷадал гуфтан ва хусумат кардан ва офати фаҳшу дашном ва дароззабонӣ ва офати лаънат кардану мазоҳу сухрият кардан ва офати дурӯғ гуфтан ва ғайбату сухан чидан ва дурӯӣ кардан ва офати мадҳу ҳаҷв ва он чи бад-ин тааллуқ дорад, ҷумла шарҳ кунем ва илоҷи он бигӯем, иншоаллоҳи таъоло.

## Пайдо кардани савоби хомӯшӣ

Бидон, ки чун офати забон бисёр аст ва худро аз он нигоҳ доштан душвор аст, ҳеч тадбир некӯтар аз хомӯшӣ нест, чандон ки битавон кард, пас бояд, ки одамиро сухан ҷуз ба қадри зарурат набошад ва чунин гуфтаанд, ки: абдол он бошанд, ки гуфтан ва хӯрдану хуфтани эшон ба қадри зарурат бошад ва Ҳақ таъоло баён кардааст, ки «Ло хайра фи касирин мин наҷвоюҳум илло ман амара бисадақатин ав маъруфин ав

ислоҳин байна-нноси» гуфтааст: «Дар сухан хайр нест, магар фармудан ба садақа ва фармудан ба хайр ва сулҳ додан миёни мардумон». Ва расул алайҳиссалом гуфт: «Ман самата наҷо — ҳар кӣ хомӯш биистод, бираст» ва гуфт расул алайҳиссалоту вас-салом: «Ҳар киро аз шарри шикаму фарҷ ва забон нигоҳ доштанд, нигоҳдоштаи тамом аст». Муози Ҷабал разийаллоҳу анҳу пурсид: ки ё расулуллоҳ, кадом амал фозилтар аст? Забон аз даҳон берун кашид ва ангушт бар вай ниҳод, яъне хомӯшӣ ва Умар разийаллоҳу анҳу ҳамегӯяд, ки: Абӯбакрро дидам, ки забон ба ангушт бигрифта буд ва мекашид ва мемолид, гуфтам: ё халифаи расул инро чӣ мекунӣ? Гуфт: «Ин маро андар корҳо афкандааст».

Ва расул алайҳиссалом гуфт, ки: «Бештар хатоҳои бани Одам андар забони вай аст». Ва гуфт: «Хабар диҳам шуморо аз он осонтарин ибодатҳо: забон хомӯш доштан ва хӯи некӯ». Ва гуфт: «Ҳар кӣ ба Ҳақ таъоло ва ба қиёмат имон дорад, гӯҷуз некӯӣ магӯ ё хомӯш бош». Ва Исо алайҳиссаломро гуфтанд: моро чизе биёмӯз, ки бад-он ба биҳишт расем. Гуфт: «Ҳаргиз ҳадис макунед, гуфтанд: натавонем. Гуфт: «Пас ҷуз ҳадиси хайр макунед ва расул алайҳиссалом гуфт: «Чун мӯъмине хомӯш ва бо виқор бинед, ба вай наздик гардед, ки вай бе ҳикмат набошад». Ва Исо алайҳиссалом гуфт: «Ибодат даҳ аст: нӯҳ хомӯшӣ аст ва яке гурехтан аз мардумон». Ва расул алайҳиссалом гуфт: «Ҳар кӣ бисёрсухан бошад, бисёрсақат бувад ва ҳар кӣ бисёрсақат бувад, бисёргуноҳ бувад ва ҳар кӣ бисёргуноҳ бувад, оташ ба вай авлотар». Ва аз ин бувад, ки Абӯбакр Ассиддиқ разийаллоҳу анҳу санге андар даҳон ниҳода будӣ, то сухан натавонистӣ гуфтан. Ибни Масъуд гӯяд: «Ҳеч чиз ба зиндон авлотар аз забон нест».

Ва Убайд ибни Юнус гӯяд, ки: ҳеч касро надидам, ки гӯш ба забон дошт, ки андар ҳама аъмол вайро бад омад. Ва наздики Муовия сухан мегуфтанд ва Аҳнаф хомӯш буд, гуфтанд: чаро сухан нагӯӣ? Гуфт: «Агар дурӯғ мегӯям, аз Ҳақ метарсам ва агар рост гӯям, аз шумо метарсам». Рабеъ ибни Хасим — раҳматуллоҳи алайҳи — бист сол ҳадиси дунё накард ва чун ба имдод бархостӣқаламу коғаз биниҳодӣ ва ҳар сухан, ки бигуфтӣ, бар хештан набиштӣ ва шабонгоҳҳисоби он бо хештан бикардӣ.

Ва бидон, ки ин ҳама фазл хомӯширо аз он аст, ки офати забон бисёр аст ва ҳамеша беҳуда фаро сари забон меояд ва гуфтани он хушу осон бувад ва тамиз кардан миёни баду нек душвор шавад; ва ба хомӯшӣ аз вуболи он саломат ёбад ва дилу ҳиммат ҷамъ бошад ва ба тафаккуру зикр бипардозад.

Ва бидон, ки сухан чаҳор қисм аст, яке он аст, ки ҳама зарар аст ва яке

он аст, ки дар вай ҳам зарар аст ва ҳам манфиат ва яке он аст, ки дар вай на зарар аст ва на манфиат ва он сухани фузул бувад — ва зарари вай ҳамон кифоят аст, ки рӯзгор зоеъ кунад ва қисми чаҳорум он аст, ки манфиати маҳз аст. Пас, се рубъ аз сухан ногуфтанӣ аст ва чаҳоряке гуфтанӣ ва он он аст, ки гуфт: «Илло ман амара бисадақатин ав маъруфин ав ислоҳин байна-н–носи». Ва ҳақиқати ин сухан, ки расул гуфт алайҳиссалом: «Ҳар кӣ хомӯш буд, саломат ёфт», ин аст ва ин бинашносӣ, то офати забон бинадонӣ — ва он понздаҳ офат аст, ки як як бигӯем.

## (Офатҳои забон)
## Офати аввал

Он, ки сухане гӯӣ, ки аз он мустағнӣ бошӣ, ки агар нагӯӣ, ҳеч зарар набувад бар ту андар дину дунё ва бидон аз ҳусни ислом берун шуда бошӣ, ки расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам мегӯяд: «Мин ҳусни исломи-л-маръи тарку мо ло йуъниҳи», «Ҳар чӣ аз он ҳамегурезад, даст бидоштани он аз ҳусни ислом аст». Ва масали ин сухан чунон бувад, ки бо қавме нишинӣ ва ҳикояти сафар кунӣ ва ҳадиси боғу бӯстон ва кӯҳ кунӣ ва аҳволе, ки гузашта бошад, чунон ки зиёдат ва нуқсон ба вай роҳ наёбад — ин ҳама фузул бувад ва аз он гузир бошад, ки агар некӯӣҳеҷ зарар набувад; ва ҳамчунин, агар касеро бинӣ, ки аз вай чизе пурсӣ, ки туро бо он коре набувад ва ин он вақт бувад, ки офате набувад андар суол, аммо агар пурсӣ, ки рӯза дорӣ? Масалан, агар рост гӯяд, ибодат изҳор карда бошад ва агар дурӯғ гӯяд, базаҳкор шавад ва сабаб ту буда бошӣ ва ин худ ношоист бувад ва ҳамчунин, агар бипурсӣ, ки аз куҷо ҳамеоӣ ва чӣ мекуниву чӣ мекардӣ? Бувад, ки ошкоро натвонад гуфт ва андар дурӯғе афтад — ва ин худ ботил бувад — ва фузул он бувад, ки андар вай ҳеч ботил набувад.

Ва гӯянд — Лақман як сол пеши Довуд ҳамешуд алайҳиссалом ва вай зиреҳҳамекард, Лақман ҳамехост, ки бипурсад ва бидонад, ки чист, аз вай напурсид, то тамом кард, андар пӯшид ва гуфт: «Ин нек ҷомае аст ҳарбро». Луқман бишинохт ва гуфт: «Хомӯшӣҳикмат аст, валекин касеро андар вай рағбат нест».

Ва сабаби чунин суол он бошад, ки хоҳад аҳволи мардумон ё роҳи сухан кушода шавад, бо касе, то дӯстиро изҳор кунад ва илоҷи ин он аст, ки бидонад, ки марг фаро пеши вай аст ва наздик аст ва ҳар тасбеҳеву зикре, ки бикунад, ганҷе бувад, ки бинҳода бувад; чун зоеъ кунад, зиён карда бувад. Ва илоҷи амалӣ он аст, ки ё узлат гирад ё санге андар даҳон ниҳад.

Ва андар хабар аст, ки рӯзи ҳарби Уҳуд барное шаҳид шуд, вайро ёфтанд, санге бар шикам баста аз гуруснагӣ, модар хок аз вай боз карду гуфт: «— «Ҳаниъан лака-л-ҷаннату — хушат бод биҳишт». Расул гуфт саллаллоҳу алайҳи ва саллам: «Чи донӣ? Бошад, ки бахилӣ карда бошад, ба чизе, ки вайро ба кор намеомад ё сухане гуфта бошад, андар чизе, ки вайро боз он кор набуда бошад ва маънии ин он аст, ки ҳисоби вай аз вай талаб кунанд ва хушу ҳанӣ он бошад, ки андар вай ранҷу ҳисоб набошад». Ва як рӯз расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам гуфт: «Ин соат марде аз аҳли биҳишт дарояд». Пас, Абдуллоҳ ибни Салом даромад, вайро хабар доданд ва бипурсиданд, ки: «Амали ту чист?» Гуфт: «Амали ман андак аст, валекин ҳар чӣ маро боз он кор набувад, гирди он нагардам ва бад ба мардумон нахоҳам».

Ва бидон, ки ҳар чӣ ба як калима бо касе битавон гуфт, чун дароз бикунӣ ва ба ду калима кунӣ, он ду калима фузул бувад ва бар ту вубол бувад. Ва яке аз саҳоба ҳамегӯяд, ки — кас бошад, ки бо ман сухан гӯяд, ки ҷавоби он ба наздики ман хуштар бошад, ки оби сард ба наздики ташна ва ҷавоб надиҳам, аз бими он, ки фузулӣ бувад. Матраф ибни Абдуллоҳ — раҳматуллоҳи алайҳи — ҳамегӯяд, бояд ки ҷалоли Ҳақ таъоло андар дили шумо зиёдтар аз он бувад, ки номи вай баред дар ҳар сухан, чунон ки сутуру гурбаро гӯед, Худоят чунину чунон кунод. Ва расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам гуфт: «Хунук он кас, ки сухани зиёдатӣ дар боқӣ кард ва моли зиёдатӣ бидод, яъне ки банд аз киса баргирифт ва бар сари забон ниҳод». Ва гуфт: «Ҳеч надоданд одамиро батар аз забони дароз».

Ва бидон, ки ҳар чӣ ту мегӯӣ, бар ту менависанд: «Мо йалфизу мин қавлин илло ладайҳи рақибун ъатидун». Агар чунон будӣ, ки фариштагон ройгон нанавиштанд ва андар ҳоли навиштан музд хостандӣ, аз бими он аз даҳ бо яке кардандӣ ва зиёни зоеъ шудани вақт дар бисёр гуфтан бештар аз зиёни уҷрат аст, агар аз ту бихостандӣ!

## Офати дуввум
## Сухан гуфтан андар ботил ва маъсият

Аммо ботил он бувад, ки андар бидъатҳо сухан гӯяд ва маъсият он бувад, ки ҳикояти фисқу фасоди худ ва они дигарон бигӯяд ва маҳосини шароб ва фасод ҳикоят кунад, ё маҷлисе, ки андар он мунозира рафта бошад, миёни ду кас, ки якдигарро фуҳш гуфта бошанд ва биранҷонида ё аҳволе ҳикоят кунад, дар фаҳш, ки аз он ханда ояд: ин ҳама маъсият бувад, на чун офати аввал, ки он нуқсони дараҷа бошад. Ва расул

саллаллоҳу алайҳи ва саллам гуфт, ки: «Кас бувад, ки як сухан бигӯяд, ки аз он худ бок надорад ва онро қадре нашиносад ва он сухан вайро ҳамебарад, то ба қаъри дӯзах ва бошад, ки сухане бигӯяд ва бад-он бок дорад ва он сухан вайро ҳамебарад то ба биҳишт».

## Офати сеюм
## (Хилофу ҷадал ва мароъ)

Хилоф кардан андар сухан ва ҷадал кардан ва онро мароъ гӯянд: кас бувад, ки одати вай он бувад, ки ҳар кӣ сухане бигӯяд, бар вай рад кунад ва гӯяд на чунин аст ва маънии ин он бувад, ки: ту аҳмақиву нодон ва дурӯғзан ва ман зираку оқил ва ростгӯй, бад-ин калима ду сифати муҳликро қувват дода бошад: яке такаббур ва дигар сабъият, ки андар касе афтод ва барои ин гуфт расул алайҳиссалом: «Ҳар кӣ хилоф ва хусумат андар сухан даст бидорад ва он чи ботил бувад, нагӯяд, вайро хонае андар биҳишт бино кунанд ва агар он чи ҳақ бувад, бигӯяд, вайро хонае дар аълои биҳишт бино кунанд». Ва ин савоб аз он зиёдат аст, ки сабр кардан бар муҳол ва дурӯғ душвортар бувад ва гуфт саллаллоҳу алайҳи ва саллам: «Имони мард тамом нашавад, то ки аз хилоф даст бинадорад, агарчи бар ҳақ бувад».

Ва бидон, ки ин хилоф на ҳама андар мазоҳиб бувад, балки агар касе гӯяд, ки ин анор ширин аст ва ту гӯӣ турш аст ва ё гӯяд, фулон ҷой фарсанге аст ва ту гӯӣ нест, ин ҳама мазмум аст.

Ва расул алайҳисаллом гуфтааст, ки: «Каффорати ҳар луҷоҷе, ки бо касе кунӣ, ду ракъат намоз аст». Ва аз ҷумлаи луҷоҷ бувад, ки касе сухане гӯяд, хатое бар вай фурӯ гирӣ ва халали он бо вай намоӣ ва ин ҳама ҳаром аст: ки аз он ранҷонидан ҳосил ояд ва ҳеч мусулмонро нашояд бе зарурате ранҷонидан. Ва андар чунин чизҳо фариза нест, хато бознамудан; балки хомӯш будан аз камоли имон аст.

Аммо он чи андар мазоҳиб бувад, онро ҷадал гӯянд ва ин низ мазмум аст, магар он ки бар тариқи насиҳат андар хилвати ваҷҳи ҳақ кашф кунӣ, чун умеди қабул бошад ва чун набошад, хомӯш бошӣ. Расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам гуфт: «Ҳеч қавм гумроҳ нашуданд, ки на ҷадал бар эшон ғолиб шуд». Луқмон, писарро гуфт: «Бо уламо ҷадал макун, ки туро душман гиранд»; ва бидон, ки ҳеч чиз он қувват нахоҳад, ки хомӯшӣ бар муҳолу ботил ва ин аз фазоили муҷоҳидот аст. Ва Довуди Тоӣ узлат гирифт, Абӯҳанифа гуфт раҳматуллоҳи алайҳи: чаро берун наёӣ? Гуфт: «Хештанро ба муҷоҳидат аз ҷадал гуфтан бозмедорам. Гуфт: «Ба

маҷлисҳо ой ва мунозира бишунав ва сухан магӯ». Гуфт: «Чунон кардам, ҳеч муҷоҳидат саъбтар аз он надидам». Ва ҳеч офат бештар аз он набувад, ки андар шаҳре таассуби мазҳабӣ бувад ва гурӯҳе, ки талаби ҷоҳу табаъ кунанд, фаро намоянд, ки ҷадал гуфтан аз дин аст — ва табъ сабъият ва такаббур худ тақозои он ҳамекунад ва чун пиндорад, ки аз дин аст, чунон андар вай шараҳи он маҳкам шавад, ки албатта аз он сабр натавонад кард: ки нафсро андар он чанд гуна шарафу лаззат бувад.

Ва Молик ибни Анас — раҳматуллоҳи алайҳи — ҳамегӯяд, ки: ҷадал аз дин нест ва ҳама салаф аз ҷадал манъ кардаанд, валекин агар мубтадеъе будааст, бо оёти Қуръон ва ахбор бо вай сухан гуфтаанд, бе луҷоҷ ва бе татвил, чун суд надоштааст, эъроз кардаанд.

## Офати чаҳорум
## Хусумат андар мол

Хусумат андар мол, ки андар пеши қозӣ равад ё ҷои дигар ва офати ин азим аст ва расул мегӯяд алайҳиссалом: «Ҳар кӣ бе илм бо касе хусумат кунад, андар сахати Ҳақ таъоло бувад, то он гоҳ, ки хомӯш шавад»; ва гуфтаанд, ки: ҳеч чиз нест, ки дил пароканда кунад ва лаззати айш бибарад ва муруввати динро бибарад, чунон ки хусумат андар мол; ва гуфтаанд, ки: ҳеч мутаварреъ хусумат накардааст андар мол, бад-он ки бе зиёдат гуфтан хусумат ба сар наравад ва вараъ зиёдатӣ нагӯяд ва агар ҳеч чиз набувад, боре бо хасм сухан. Хуш натавонад гуфтан ва фазли сухани хуш гуфтан бисёр аст, пас ҳар касеро хусумате бувад, агар тавонад муҳим бошад, даст бидоштан ва агар натавонад, ҷуз рост нагӯяд ва қасди ранҷонидан накунад ва сухани дурушт нагӯяд ва зиёдат нагӯяд: ки ҳама ҳалоки дин бувад.

## Офати панҷум
## Фуҳш гуфтан аст

Расул алайҳиссалом гуфт: «Биҳишт ҳаром аст бар касе, ки фуҳш гӯяд». Ва гуфт: «Андар дӯзах касон бошанд, ки аз даҳони эшон палидӣҳамеравад, чунон ки аз ганди он ҳама дӯзахиён ба фарёд оянд ва гӯянд, ин кист? Гӯянд, ин он аст, ки ҳар куҷо сухане фуҳш ва палид будӣ, дӯст доштӣ ва ҳамегуфтӣ». Иброҳим ибни Майсара ҳамегӯяд, ки: ҳар кӣ фуҳш гӯяд, андар қиёмат бар сурати саге хоҳад буд. Ва бидон, ки бештарин фуҳш андар он бувад, ки аз мубошират иборатҳои зишт

кунанд, чунон ки одати аҳли фасод бувад ва дашном он бувад, ки касеро бад-он нисбат кунанд. Расул алайҳиссалом гуфт: «Лаънат бар он бод, ки модару падари хешро дашном диҳад, гуфтанд, ин кӣ кунад? Гуфт: «Он, ки модару падари якеро дашном диҳад, то модару падари вайро дашном диҳанд, он худи вай дода бошад».

Ва бидон, ки чунон ки ҳадиси мубошират ба киноят бояд гуфт, то фуҳш набувад, дар ҳар чӣ зишт бувад, ҳам ишорат бояд кард ва сареҳ набояд гуфт ва номи занон сареҳ набояд гуфт, балки «пардагиён» бояд гуфт ва касеро, ки иллате бувад зишт чун бавосир ва барас ва ғайри он «беморӣ» бояд гуфт ва адаб андар чунин алфоз нигоҳ бояд дошт: ки ин навъе аст аз фуҳш.

## Офати шашум
## *Лаънат кардан аст*

Бидон, ки *лаънат* кардан мазмум аст, бар сутур ва мардум ва ҷома ва ҳар чӣ бувад. Расул алайҳиссалом мегӯяд: «Мӯъмин *лаънат* накунад». Зане андар сафар буд бо расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам уштуреро *лаънат* кард, расул гуфт алайҳиссалом: «Он шутурро бараҳна кунед ва берун кунед аз қофила, ки малъун аст», муддате он шутур ҳамегардид, ҳеч кас гирди вай нагашт. Бӯдардо ҳамегӯяд разийаллоҳу анҳу: «Ҳар гоҳ, ки одамӣ, замин ё чизеро *лаънат* кунад, он чиз гӯяд, *лаънат* бар он бод, ки андар Ҳақ таъоло оситар аст аз мо ҳар ду». Як рӯз Абӯбакри Сиддиқ разийаллоҳу анҳу чизеро *лаънат* кард, расул алайҳиссалом бишунид, гуфт: «Ё Абӯбакр, сиддиқ ва *лаънат*, сиддиқ ва *лаънат*?! *Ловарб ал-Каъба* гуфт: «Тавба кардам, тавба кардам ва бандае озод кард каффорати онро.

Ва бидон, ки *лаънат* нашояд кард мардумонро, илло бар ҷумла касоне, ки мазмуманд, чунон ки гӯяд: *лаънат* бар золимону фосиқон ва мубтадеъон бодо; аммо гуфтани *лаънат* бар муътазилӣ ва гиромӣ бод, андар ин хатаре бошад ва аз ин фасоде таваллуд кунад, аз ин ҳазар бояд кард, магар он ки андар шаръ *лафзи лаънат* омада бошад, бар эшон. Ва андар хабаре дуруст бошад; аммо шахсеро гуфт, ки *лаънат* бар ту бод ё бар фулон бод, ин касеро раво бошад, ки донад, ки бар куфр мурдааст, чун Фиръавн ва Бӯҷаҳл. Расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам қавмеро ном бурду *лаънат* кард, ки донист, ки эшон мусулмон нахоҳанд шуд; аммо ҷуҳудеро гуфт масалан, ки *лаънат* бар ту бод, андар ин хатаре бувад: ки бошад, ки мусулмон шавад пеш аз марг ва аз аҳли биҳишт бувад ва

бошад, ки аз ин кас беҳтар шавад. Ва агар касе гӯяд, ки мусулмонро гӯем, ки раҳмат бар ту бод, агарчи мумкин аст, ки муртад шавад ва бимирад, валекин мо андар ҳол бигӯем, кофирро низ лаънат бикунем, ки кофир аст, андар вақт ин хато бувад: ки маънии раҳмат аст, ки Худои таъоло вайро бар кофирӣ бидород: пас бад-ин лаънат набояд кард. Ва агар касе гӯяд: лаънат бар Язид, раво бошад ё на? Гӯем ин қадар раво бошад, ки гӯӣ: лаънат бар кушандаи Ҳусайн бод, агар бимурд пеш аз тавба, ки куштан аз куфр беш набувад ва чун тавба кунад, лаънат нашояд кард, ки: ВаҳшӣҲамзаро бикушт ва мусулмон шуд ва лаънат аз вай биафтод, аммо ҳоли Язид худ маълум нест, ки вай кушт ё на: гурӯҳе гуфтанд, ки фармуд ва гурӯҳе гуфтанд, ки нафармуд, валекин розӣ буд ва нашояд касеро ба тӯҳмати маъсият лаънат кардан, ки ин худ хиёнате бувад ва андар ин рӯзгор бисёре бузургонро бикуштанд, ки ҳеч кас надонист ба ҳақиқат, ки фармуд, баъд аз чаҳорсад солу анд ҳақиқати он чун шиносанд? Ва Ҳақ таъоло халқро аз ин фузул ва аз ин хатар мустағнӣ бикардааст, ки агар касе андар ҳама умр иблисро лаънат накунад, ӯро дар қиёмат нагӯянд, ки чаро лаънат накардӣ, аммо агар лаънат кунад, бар касе андар хатар суол бувад, то чаро гуфт ва чаро кард!

Яке аз бузургон ҳамегӯяд, ки: андар саҳифаи ман калимаи ло илоҳа иллаллоҳ барояд ё лаънати касе андар қиёмат, калимаи ло илоҳа иллаллоҳ дӯсттар дорам, ки барояд. Ва яке расулро гуфт саллаллоҳу алайҳи ва саллам: маро васият кун, гуфт: «Лаънат макун». Ва гуфтаанд: «Лаънати мӯъмин бо куштани вай баробар бувад». Ва гурӯҳе гуфтаанд, ки ин хабар аст: пас ба тасбеҳ машғул будан, авлотар аз он, ки ба лаънати иблис, то ба дигаре чӣ расад. Ва ҳар кӣ касеро лаънат кунад ва бо хештан гӯяд, ки: ин аз салобати дин аст, аз ғурури шайтон бошад ва бештар он бошад, ки таассуб ва ҳаво бошад.

## Офати ҳафтум
## Шеър аст ва суруд

Ва андар китоби «Самоъ» шарҳ кардем, ки ин ҳаром нест: ки андар пеши расул шеър хондаанд ва Ҳассонро фармуд, то кофиронро ҷавоб диҳад аз ҳиҷои эшон? Аммо он чи дурӯғ бувад ё ҳиҷои мусулмонӣ бошад ё дурӯғе бувад, андар мадҳ, он нашояд! Аммо он чи бар сабили ташбеҳ гӯянд, ки он санъати шеър бувад — агарчи сурат дурӯғ бувад, ҳаром набошад: ки мақсуд аз он на он бувад, ки он эътиқод кунанд, ки инчунин шеър ба тозӣ пеши расул алайҳиссалом хондаанд.

**Офати ҳаштум**
**Мазоҳ аст**

Ва наҳӣ кардааст расул алайҳиссалом аз мазоҳ кардан бар ҷумла, валекин андаке аз вай гоҳ гоҳ мубоҳ аст ва шарти некхӯӣ аст, ба шарти он, ки ба одат ва пеша нагирад ва ҷуз ҳақ нагӯяд, ки мазоҳ бисёр рӯзгор зоеъ кунад ва хандаи бисёр оварад ва дил аз хандаи бисёр сиёҳ шавад ва низ ҳайбату виқори мард бибарад ва бошад, ки низ аз вай ваҳшат хезад. Ва расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам гӯяд: «Ман мазоҳ гӯям, валекин ҳақ гӯям». Ва гуфт: «Касе сухане бигӯяд, то мардумон биханданд, вай аз дараҷаи хеш фурӯ афтад, беш аз он, ки аз сурайё то ба замин». Ва ҳар чӣ хандае бисёр оварад, мазмум аст ва ханда беш аз табассум набояд. Ва расул гуфт саллаллоҳу алайҳи ва саллам: «Агар он, ки ман донам, шумо бидонед, андак хандед ва бисёр гирйед». Ва яке дигарро гуфт: «Надонистаӣ, ки лобуд ба дӯзах гузар хоҳад буд, ки Ҳақ таъоло ҳамегӯяд: «Ва ин минкум илло воридуҳо кона ало раббика ҳатман мақзийан». Гуфт: «Донӣ, ки боз берун хоҳӣ омадан?» Гуфт: «На», гуфт: «Пас ханда чист ва чи ҷои ханда аст?!

Ва Атои Суламӣ — раҳматуллоҳи алайҳи — дар чиҳил сол нахандид. Ваҳб ибну-л-Вуруд қавмеро дид, ки рӯзи иди рамазон механдиданд, гуфт: «Агар ин қавмро биёмурзиданд ва рӯза қабул карданд, ин на феъли шокирон аст ва агар қабул накардаанд, ин на феъли хоифон аст. Ва Аббос разийаллоҳу анҳумо — гуфт: «Ҳар кӣ гуноҳ кунад ва ҳамехандад, андар дӯзах шавад ва бигиряд. Ва Муҳаммад ибни Восеъ, гуфт: «Агар касе андар биҳишт ҳамегиряд, аҷаб бошад?» Гуфтанд: бошад, гуфт: «Пас касе, ки андар дунё бихандад ва надонад, ки ҷои вай дӯзах аст ё биҳишт, аҷибтар бошад!»

Ва дар хабар аст, ки: аъробие бар шутур нишаст, то наздик шавад ба расул алайҳиссалом то расад вайро, ҳарчанд қасд ҳамекард, шутур бозпас меҷаст ва асҳоб ҳамехандиданд ва шутур вайро биафканд ва бимурд, асҳоб гуфтанд: ё расулуллоҳ, он мард бияфтод ва ҳалок шуд, гуфт: «Оре ва даҳони шумо аз хуни вай пур аст»: яъне ки бар вай хандидед ва Умар ибни Абдулазиз — раҳматуллоҳи алайҳи — гуфт: «Аз Ҳақ таъоло битарсед ва мазоҳ макунед, ки кин дар дилҳо падид ояд ва корҳои зишт аз вай таваллуд кунад; чун бинишинед, андар Қуръон сухан гӯед, агар натавонед, ҳадиси нек аз аҳволи мардон ҳамегӯед». Умар разийаллоҳу анҳу ҳамегӯяд, ки: ҳар кӣ бо касе мазоҳ кунад, андар чашми вай хор ва бе

ҳайбат шавад.

Ва андар ҳама умр аз расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам ду-се калима мазоҳ нақл кардаанд: зане пири аҷузро гуфт, ки: аҷуз андар биҳишт нашавад, он пиразан бигирист, гуфт: «Эй зан, дил машғул мадор, ки пештар бо ҷавонӣ баранд, он гоҳ ба биҳишт баранд» ва зане вайро гуфт: «Шавҳари ман туро мехонад»: гуфт: «Шавҳари ту он аст, ки андар чашми вай сапедӣ аст?» Гуфт: «На, шавҳари маро чашм сапед нест». Гуфт: «Ҳеч кас нест, ки андар чашми вай сапедӣ набувад» ва зане гуфт: «Маро бар шутур нишон». Гуфт: «Туро бар бачаи шутур нишонам», гуфт: «Нахоҳам, ки маро бияндозад»; гуфт: «Ҳеч шутур набувад, ки на бачаи шутур бувад?» Ва кӯдаке буд Талҳаро, Бӯумайр ном, бунҷишгаке дошт, бимурд, вай мегирист, расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам вайро бидид, гуфт: «Ё Бӯумайр мо фаъала ан-нағир ли-нағир», нағир баччаи бунҷишг буд, гуфт: «Ё Боумайр, чун шуд кори нағир бо нағир?»

Ва бештари ин мазоҳҳо бо кӯдакон ва пирзанон доштӣ, барои дилхушии эшон, то аз ҳайбати вай нуфур нашавад; ва бо занони хеш ҳамин тибат одат доштӣ дилхушии эшонро. Оиша разийаллоҳу анҳо мегӯяд: Суда ба наздики ман омад ва ман аз шир чизе пухта будам, гуфтам бихӯр, гуфт: «Нахоҳам», гуфтам: «Агар нахӯрӣ дар ту молам», гуфт: «Нахӯрам». Даст фаро кардам ва порае андар вай молидам ва расул миёни мо нишаста буд, зону фаро дошт, то вай низ роҳ ёбад, ки мукофот кунад, вай низ андар рӯи ман молид ва расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам бихандид.

Заҳҳок ибни Суфён марде буд бағоят зишт, бо расул алайҳиссалом нишаста буд, гуфт: «Ё расулуллоҳ, маро ду зан аст, некӯтар аз ин Оиша, агар хоҳӣ якеро талоқ диҳам, то ту бихоҳӣ» ва ба тибат гуфт, чунон ки Оиша ҳамешунид, Оиша гуфт: «эшон некӯтаранд ё ту?» Гуфт: «Ман», расул алайҳиссалом бихандид, аз гуфтани Оиша, ки он мард сахт зишт буд ва ин пеш аз он буд, ки ояти ҳиҷоби занон фуруд омад. Ва расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам Саҳибро разийаллоҳу анҳу — гуфт: «Хурмо ҳамехӯрӣ бо дарди чашм?!» Гуфт: «Бад-он дигар ҳамехӯрам», расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам бихандид. Ва Хуват ибни Ҷабирро разийаллоҳу анҳу ба занон майле будӣ, рӯзе андар роҳи Мака бо қавме занон истода буд, расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам фаро расид, вай хиҷил шуд, гуфт: «Чӣ мекунӣ?» Гуфт: «Шутуре саркаш дорам, ҳамехоҳам то риштае тобанд ин занон, он шутурро», пас бигузашт, пас аз он вайро дид, гуфт: «Охир он шутури саркаш аз саркашӣ даст бинадошт? Гуфт: «Шарм доштам ва хомӯш будам ва пас аз он ҳар гоҳ, ки маро бидидӣ, ин

бигуфтӣ, то як рӯз ҳамеомадам бар хар нишаста ва ҳар ду пой ба як ҷониби хар карда, гуфт: «Ё фулон, охир хабари он шутури саркаш чист?» Гуфтам: бад-он Худой, ки туро ба ҳақ фиристод, ки то ислом овардаам, низ саркашӣ накардааст», гуфт: «Аллоҳу акбару, Аллоҳумма иҳдо ё Абдуллоҳи».

Ва Наъимони Ансорӣ мазоҳ бисёр кардӣ ва шароб хӯрдӣ бисёр ва ҳар боре вайро биёвардандӣ ва пеши расул алайҳиссалом вайро бизадандӣ ба наълайн, то як роҳ яке аз саҳоба гуфт: «Лаънатуллоҳ, то чанд хӯрад?» Расул гуфт: «Лаънат макун вайро, ки вай Худо ва расулро дӯст дорад»; ва вайро одат будӣ, ки ҳар гоҳ, ки дар Мадина навбаре овардандӣ, пеши расул алайҳиссалом овардӣ, ки ин ҳадя аст, он гоҳ чун он кас баҳо хостӣ, вайро ба наздики расул алайҳиссалом овардиву гуфтӣ, эшон хӯрдаанд; талаб кун, расул бихандидиву баҳо бидодӣ, пас расул алайҳиссалом гуфтӣ: чаро овардӣ? Гуфтӣ: «Сим надоштам ва нахостам, ки ҷуз ту дигаре хӯрад, чӣ кунам?»

Ин аст ҳар чӣ андар ҳама умри ӯ ҳикоят кардаанд аз мутоибот ва андар ин ҳеч чиз на ботил аст ва на мумкин аст, ки ранҷе расад касеро ва на ҳайбат бибарад, инчунин гоҳ гоҳ суннат аст ва ба одат гирифтан раво нест.

## Офати нӯҳум
## Истеҳзо ва хандидан аст

Истеҳзо ва хандидан бар касе ва сухану феъли вай ҳикоят кардан, ба овози наъти[1] вай, чунонки ханда ояд: ва ин чун он кас ранҷур хоҳад шудан, ҳаром аст, ки Ҳақ таъоло ҳамегӯяд: «Ло йасхар қавмун мин қавмин: ъасо ан йакуну хайран минҳум — бар ҳеч кас манигаред ба чашми ҳақорат ва бар ҳеч кас махандед, ки бувад, ки вай худ аз шумо беҳтар бувад». Ва расул алайҳиссалом гуфт: «Ҳар кӣ касеро ғайбат кунад ба гуноҳе, ки аз он тавба карда бошад, бинамирад, то бад-он мубтало нашавад». Ва наҳй кардааст, аз он, ки биханданд бад-он, ки аз касе овозе раҳо шавад ва гуфт: «Чаро хандад касе аз чизе, ки худ мисли он кунад?» Ва гуфт: «Касоне, ки истеҳзо кунанд ва бар мардумон бихананд, рӯзи қиёмат дари биҳишт боз кунанд ва вайро гӯянд, биё, чун фаро шавад, дар нагузоранд, чун биравад, боз хонанд ва даре дигар бикушоянд ва вай дар миёни он ғам ва андӯҳ тамаъ ҳамекунад. Чун наздик шавад дар ҳамебанданд, то чунон шавад, ки ҳарчанд хонанд, низ наравад, ки донад,

[1] Сифат.

ки бар вай истихфоф кунанд».

Ва бидон, ки бар масхара хандидан ва бар касе, ки аз он ранҷур нашавад, ҳаром набувад ва аз ҷумлаи мазоҳ бошад: ҳаром он вақт бувад, ки касе ранҷур хоҳад шуд.

## Офати даҳум
## Ваъдаи дурӯғ аст

Расул алайҳиссалом ҳамегӯяд: «Се чиз аст, ки ҳар кӣ андар вай аз он се яке бувад, мунофиқ бувад, агарчи намоз кунад ва рӯза дорад: чун сухан гӯяд, дурӯғ гӯяд ва чун ваъда диҳад, хилоф кунад ва чун амонат ба вай диҳанд, хиёнат кунад». Ва гуфт: «Ваъда воме аст, хилоф нашояд кард».

Ҳақ таъоло бар Исмоил алайҳиссалом сано кард, ки вай содиқулваъд буд ва гӯянд: як роҳ ваъда кард ҷое ва он кас наёмад, вай биншаст ва ду рӯз интизор ҳамекард, вайро то бувад, ки ваъда вафо кунад. Ва яке ҳамегӯяд: бар расул алайҳиссалом байъат кардам ва ваъда кардам, ки бо фулон ҷо оям ва фаромӯш кардам, саввум рӯз шудам, вай он ҷо буда, гуфт: «эй ҷавонмард, аз се рӯз боз интизори ту мекунам. Ва расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам якеро ваъда дода буд, ки чун биёӣ, ҳоҷате, ки дорӣ, раво кунам, андар он вақт, ки ғанимати Хайбар қисмат ҳамекарданд, биёмад ва гуфт: «Ваъдаи ман ё расулуллоҳ», гуфт: «Ҳукм кун, ҳар чӣ ту хоҳӣ». Ҳаштод гӯспанд хост, ба вай дод, гуфт: «Сахт андак ҳукм кардӣ, он зан, ки Мӯсо алайҳиссаломро нишон дод, то устухони Юсуфро алайҳиссалом бозёфт ва ваъда кард, ки ҳоҷати ту раво кунам, ҳукм беҳтар аз ту кард ва беш аз ту хост, ки Мӯсо алайҳиссалом гуфт: «Чӣ хоҳӣ? Гуфт: «Он, ки ҷавонӣ ба ман диҳанд ва бо ту баҳам андар биҳишт бошем, он гоҳ кори ин мард масале шуд, андар араб, ки гуфтандӣ: фулон осонгиртар аст аз худованди ҳаштод гӯспанд».

Ва бидон, ки то тавонӣ ваъдаи ҷазм набояд дод; расул саллаллоҳу алайҳиссалом — гуфтӣ: «Асо — бук[1] тавонам кард». Ва чун ваъда додӣ, то тавонӣ хилоф набояд кард, ҷуз ба зарурате ва чун касеро ҷое ваъда кардӣ, уламо гуфтаанд: то вақти намозе андар ояд, он ҷо ҳам бояд будан.

Ва бидон, ки чизе, ки ба касе диҳанд, зишттар аз бозситадан, ваъда ба хилоф кардан аст ва расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам он касро монанд кардааст ба саге, ки қай кунад ва боз бихӯрад.

## Офати ёздаҳум

[1] Мухаффафи «буд ки» шояд.

## Сухани ба дурӯғ ва савганди ба дурӯғ

Ва ин аз гуноҳони бузург аст ва расул — ъалайҳи салоту вассалом — гуфт: «Дурӯғ бобе аст аз абвоби нифоқ». Ва гуфт расул алайҳиссалом: «Банда як-як дурӯғ мегӯяд, то он гоҳ, ки вайро назди Худои таъоло дурӯғзан бинависанд». Ва гуфт: «Дурӯғ рӯзе бикоҳад». Ва гуфт: «Туҷҷор фуҷоранд», яъне бозаргонон нобакоранд, гуфтанд, чаро ва байъу шаро ҳалол аст? Гуфт: «Аз он, ки савганд хӯранд ва базаҳкор шаванд ва сухан гӯянду дурӯғ гӯянд». Ва гуфт: «Вой бар касе, ки дурӯғ гӯяд, то мардумон биханданд, вой бар вай, вой бар вай». Ва гуфт: «Марде маро гуфт: «Бархез», бархостам, ду мардро дидам: яке бар пой ва яке нишаста, он ки бар пой буд, оҳане саркаж андар даҳони ин нишаста афканда ва як гӯшаи даҳони вай бикашидӣ, то ба сари дӯши вай бирасидӣ, пас ҷониби дигар бикашидӣ, ҳамчунон ва ҷониби пешин боз ҷой шудӣ ва ҳамчунон ҳамекард, гуфтанд: дурӯғзане аст, ҳам ин азоб мекунанд вайро, то рӯзи қиёмат».

Абдуллоҳ ибни Ҷаррод, расулро гуфт саллаллоҳу алайҳи ва саллам: мӯъмин зино кунад? Гуфт: «Бошад, ки кунад, гуфт: «Дурӯғ гӯяд?» Гуфт — не ва ин оят бархонд — «Иннамо йафтари-л-кизба-л-лазина ло йуъминуна — дурӯғ касоне гӯянд, ки имон надоранд». Абдуллоҳ ибни Омир ҳамегӯяд, ки кӯдаке хурд ба бозӣ мерафт, гуфтам: биё то чизе диҳам ва расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам андар хонаи мо буд, гуфт: «Чӣ хостӣ дод? Гуфтам: хурмо. Гуфт: «Агар надодӣ, дурӯғе бар ту навиштандӣ». Ва гуфт: «Хабар диҳам шуморо, ки бузургтарин кабир чист»? — Ширк аст ва уқуқи модару падар ва такя зада буд, он гоҳ рост бинишаст ва гуфт: «Ало ва қавлуззури — сухан дурӯғ нест». Ва гуфт расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам: «Бандае, ки дурӯғ гӯяд, фаришта аз ганди он ба як мил дур шавад». Ва аз ин гуфтаанд, ки: «Атса дар вақти сухангӯӣ бошад бар ростӣ, ки андар хабар аст, ки: атса аз фариштаast ва осо кашидан аз шайтон ва агар сухан дурӯғ будӣ, фаришта ҳозир набудӣ ва атса наёмадӣ». Ва гуфт: «Ҳар кӣ дурӯғ гӯяд андар ҳикоят, як дурӯғзан вай аст». Ва гуфт: «Ҳар кӣ ба савганди дурӯғ моли касе бибарад, Худойро бинад рӯзи қиёмат, ки ба хашм бошад бар вай». Ва гуфт: «Ҳама хислате мумкин бувад дар мӯъмин, магар хиёнат ва дурӯғ».

Ва Маймун ибни Абишабиб ҳамегӯяд, ки: номае менавиштам, калимае фароз омад, ки агар нанавиштаме, нома ороста нашудӣ, валекин дурӯғ буд, пас азм кардам, ки нанависам, мунодӣ шунидам, ки гуфт: «Йусаббитуллоҳу-л-лазина оману би-л-қавли фи-л-ҳаёти-д-дунё ва фи-л-

охирати»[1]. Ибни Саммок ҳамегӯяд: маро бар дурӯғ нагуфтан музде набошад, ки худ нанг дорам аз он, ки дурӯғ гӯям.

## – ФАСЛ –
## (Дурӯғи маслиҳатомез)

Бидон, ки дурӯғ аз он ҳаром аст, ки дар дил асар кунад ва сурати дил кадару торик кунад, валекин агар бад-он ҳоҷат афтад ва бар қасди маслиҳат гӯяд ва онро кореҳ бувад, ҳаром набувад: барои он ки чун кореҳ бошад, дил аз вай асар напазирад ва чун бар қасди хайр гӯяд, дил торик нашавад. Ва шак нест, ки чун мусулмоне аз золиме бигурезад, нашояд, ки рост бигӯяд, ки куҷост, балки дурӯғ ин ҷо воҷиб бувад.

Ва расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам андар дурӯғ рухсат додааст, се ҷой: яке андар ҳарб, ки азми хеш бо хасм натавон гуфт; ва яке чун миёни ду тан сулҳ кунӣ, сухани некӯ гӯӣ, аз ҳар яке фаро дигар, агарчи вай нагуфта бошад; ва дигар ҳар, ки ду зан дорад, фаро ҳар яке гӯяд, туро дӯст дорам. Пас, бидон, ки агар золиме аз моли дигаре бипурсад, раво бувад, ки пинҳон дорад ва агар сири дигаре бипурсанд, инкор кунад, раво бошад: ки шаръ фармудааст, ки корҳо зишт бипӯшад ва чун зан тоат надорад, илло ба ваъда, раво бувад, ки ваъда диҳад, агарчи қодир набувад бад-он ва амсоли ин раво бувад ва ҳадди ин он аст, ки дурӯғ ногуфтанӣ аст, валекин чун аз рост низ чизе таваллуд кунад, ки маҳзур[2] бувад, бояд ки андар тарозуи адл ва инсоф бисанҷад: агар нобудани он чиз андар шаръ мақсудтар аст аз нобудани дурӯғ, чун ҷанг миёни мардумон ва ваҳшат миёни зану шавҳар ва зоеъ шудани мол ва ошкоро шудани сирр ва фазиҳат шудани маъсият, он гоҳ дурӯғ мубоҳ гардад, ки шарри он корҳо аз шарри дурӯғ бештар аст ва ин ҳамчунон аст, ки мурдор ҳалол шавад аз бими ҷон: ки бимондани ҷон андар шаръ муқсудтар аст аз нохӯрдани мурдор; аммо ҳар чӣ на чунин бувад, дурӯғ бад-он мубоҳ нагардад. Пас, ҳар дурӯғ, ки касе гӯяд, барои зиёдати молу ҷоҳ, андар лоф задани хеш ва сутудани дараҷаи ҳишмати хеш ҳикоят кардан, ин ҳама ҳаром аст.

Ва Асмоъ разийаллоҳу анҳо гӯяд, ки: зане аз расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам пурсид, ки ман аз шавҳари хеш муроъоте ҳикоят кунам, ки набошад, то вашнии[3] маро хашмояд, раво бошад? Гуфт: «Ҳар кӣ чизе бар

---

[1] Устувор медорад Худо мӯъминонро дар гуфтор, дар дунё ва дар охират.
[2] Бало ва офате, ки парҳез аз он зарурат дорад.
[3] Ҳаву ва ду ё чанд зан, ки як шавҳар доранд.

хештан бандад, ки он набошад, чун касе бошад, ки дараҷаи тазвир бар ҳам пӯшад, яъне: ҳам дурӯғ гуфта бошад ва ҳам касеро андар ғалату ҷаҳл афканда бошад, то бувад, ки вай низ ҳикоят кунад ва дурӯғ бошад.

Ва бидон, ки кӯдакро ваъда додан, то ба дабиристон шавад, раво бувад, агарчи дурӯғ бувад ва дар хабар аст, ки: он бинависанд, валекин он чи мубоҳ бувад низ бинависанд, то чун вайро гӯянд, чаро гуфтӣ, ғаразе дуруст фаро намояд, ки бад-он дурӯғ мубоҳ бувад.

Ва бидон, ки касе, ки хабаре ривоят кунад, ё масъала бипурсанд, ҷавоб боздиҳад, ки ба ҳақиқат надонад, ин ҳаром бувад: ки аз он кунад, то ҳишматро зиён надорад ва гурӯҳе раво доштаанд, ки ахбор диҳанд аз расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам андар фармудани хайрот ва савоби он, он низ ҳаром аст: ки расул алайҳиссалом ҳамегӯяд: «Ҳар кӣ бар ман дурӯғ гӯяд, гӯҷои хеш бигир андар дӯзах» ва худи дурӯғҷуз ба ғаразе дар аст, ки андар шаръ мақсуд бувад, нашояд ва он ба гумон тавон донист, на ба яқин, авлотар он бувад, ки то яқине зоҳир набувад ва зарурате тамом, дурӯғ нагӯяд.

## – ФАСЛ –
## (Ҳилатҳои писандида ва нописандида дар дурӯғ гуфтан)

Бидон, ки чун бузургонро ҳоҷат афтодааст ба дурӯғ, ҳилат кардаанд ва ба алфози рост талаб кардаанд, чунон ки он кас чизе дигар фаҳм кунад, ки мақсуд бувад ва онро маъориз гӯянд, чунон ки Матраф андар пеши амире шуд, вай гуфт: «Чаро камтар ҳамеоӣ? Гуфт: «То аз наздики амир шудаам, паҳлӯ аз замин барнагирифтаам, илло он чи Ҳақ таъоло нерӯ додааст, то вай пиндорад, ки бемор будааст ва он сухан рост буд. Ва Шаъбиро, чун касе талаб кардӣ бар дари сарой, канизакро гуфтӣ, то доирае бикашидӣ ва он канизак пой андар миён ниҳодӣ ва гуфтӣ, ки андар ин ҷо нест ва ё гуфтӣ, ки андар масҷид талаб кун ва Муоз чун аз амал бозомадӣ, зани вайро гуфтӣ: чандин амал бикардӣ, моро чи овардӣ? Гуфтӣ: нигоҳбоне бо ман буд, ҳеч чиз натавонистам овардан — яъне Ҳақ таъоло — ва зан пиндоштӣ, ки бо вай Умар разийаллоҳу анҳу мушрифе[1] фиристода буд, он зан ба хонаи Умар шуд ва итоб кард, ки: Муоз амин буд, ба назди расул алайҳиссалом ва ба наздики Абӯбакр разийаллоҳу анҳу чаро бо вай мушриф фиристодӣ? Умар Муозро бихонд ва қисса пурсид, чун бигуфт, бихандид ва чизе ба вай дод, то ба он зан диҳад.

Ва бидон, ки ин низ он вақт раво бувад, ки ҳоҷат бошад, чун ҳоҷат

[1] Нигоҳбон, муроқиб.

набувад, мардумонро андар ғалат афкандан раво набувад, агарчи лафз рост бошад.

Абдуллоҳ ибни Утба — раҳматуллоҳи алайҳи — ҳамегӯяд: бо падар ба ҳам андар наздики Умари Абдулазиз шудам, чун берун омадам, ҷомаи некӯ доштам, мардумон гуфтанд, ки хилъати амирулмӯъминин аст, гуфтам: Ҳақ таъоло амирулмӯъмининро ҷазои хайр диҳод, падар маро гуфт: «Зинҳор, эй писар дурӯғ магӯ, монанди дурӯғ низ магӯ, яъне ин монанди дурӯғ аст; аммо ба ғараз ин андак мубоҳ шавад, чун тибат кардан ва дили касе хуш кардан, чунон ки расул алайҳиссалом гуфт: «Пирзан андар биҳишт нашавад ва туро бар баччаи шутур нишонам ва андар чашми шавҳари ту сапедӣ аст; аммо агар андар вай зараре бошад, раво набувад: чунон ки касеро андар ҷувол кунад[1], чунон ки гӯяд, зане андар ту рағбат кардааст, то вай дил бар он ниҳад ва амсоли ин, аммо агар зараре набувад ва барои мазоҳ дурӯғе бигӯяд, ба дараҷаи маъсият нарасад, валекин аз дараҷаи камоли имон биафтад, ки расул алайҳиссалом ҳамегӯяд: «Имон мардумро тамом нашавад, то он гоҳ, ки халқро он писандад, ки худро ва аз мазоҳи дурӯғ даст бидорад», аз ин ҷинс бошад он, ки бисёре гӯянд, барои дилхуширо: сад бор туро талаб кардам ва ба хона омадам, ин ба дараҷаи ҳаромӣ нарасад: ки донад, ки аз ин тақдир адад набошад, аммо агар бисёр талаб накарда бошад, дурӯғ бувад ва ин ки одат буд, ки гӯянд, ки чизе бихӯр, гӯяд намебоядам, ин нашояд: чун шаҳват андар вай бувад. Ва расул алайҳиссалом қадаҳе шир бо занон дод, шаби арӯсии Оиша разийаллоҳу анҳо гуфтанд: моро ҳаменабояд, гуфт: «Дурӯғ ва гуруснагӣ ба ҳам ҷамъ макунед», гуфтанд: «Ё расулуллоҳ, ин миқдор дурӯғ бувад ва дурӯғ нависанд?» Гуфт: «Дурӯғаке нависанд, ки дурӯғаке аст».

Саъид ибни Мусайбро дарди чашм буд ва чизе дар гӯшаи чашми вай гирд омада буд, гуфтанд: агар пок кунӣ, чи бошад? Гуфт: «Табибро гуфтаам, ки даст фаро чашм накунам, он гоҳ дурӯғ гуфта бошам». Исо алайҳиссалом ҳамегӯяд: «Аз кабоир яке он аст, ки Ҳақ таъолоро ба гувоҳӣ хонд ба дурӯғ, ки Худой донад, ки чунин аст ва на чунон бошад». Ва расул алайҳиссалом гуфтааст, ки: «Ҳар кӣ бар хоб дурӯғ гӯяд, вайро андар қиёмат таклиф кунанд, то гиреҳ бар донаи ҷав занад ва натавонад».

## Офати дувоздаҳум
## Ғайбат аст

[1] Дар ҷувол кардан, гул задан.

Ва ин низ бар забон ғолиб аст ва ҳеч кас — илло мошоаллоҳ аз ин халос наёбад ва вуболи азим аст ва Ҳақ таъоло инро дар Қуръон монанд ҳамекунад ба касе, ки гӯшти бародари мурда бихӯрад ва расул алайҳиссалом гуфт: «Дур бошед аз ғайбат, ки ғайбат аз зино бадтар аст: ки тавба аз зино бипазиранд ва тавба аз ғайбат фаро напазиранд, то он кас биҳил накунад». Ва гуфт: «Шаби меъроҷ ба қавме бигузаштам, ки гӯшт аз рӯи хеш ба нохун фуруд меоварданд, гуфтам: инон киянд, гуфтанд: ононанд, ки ғайбат кунанд мардумонро».

Сулаймони Ҷобир разийаллоҳу анҳу мегӯяд, расулро, гуфтам: маро чизе биёмӯз, ки маро даст гирад, гуфт: «Кори хайр ҳақир мадор, агар ҳама он бувад, ки аз далви хеш об фаро кӯзаи касе кунӣ ва бо бародари мусулмон пешонӣ кушода дор ва чун аз пеши ту бархезад, ғайбат макун» ва Ҳақ таъоло ба Мӯсо алайҳиссалом ваҳй фиристод, ки: «Ҳар кӣғайбат карду тавба накард ва бимирад, аввалин касе бошад, андар дӯзах шавад ва ҳар кӣ тавба карду бимирад, бозпасин касе бошад, ки андар биҳишт шавад». Ва Ҷобир ҳамегӯяд: бо расули Худо андар сафар будем, бар ду гӯр бигузашт, гуфт: «Ин ҳар ду андар азобанд, яке барои ғайбат ва яке он ки ҷома аз бушанҷи бавл нигоҳ надоштӣ, он гоҳ чӯбе тар ба ду пора кард ва ба сари гӯри эшон ба замин фурӯ бурд, гуфт: «То ин хушк нашавад, азоби эшон сабуктар бувад».

Ва чун марде иқрор дод ба зино, ӯро сангсор фармуд, яке гуфт дигареро, ки чунон ки сангро нишонанд вайро бинишонданд, пас расул алайҳиссалом ба мурдоре бигузашт, гуфт: «Бихӯред ин мурдорро», гуфтанд: мурдор чи гуна хӯрем? Гуфт: «Он чи аз гӯшти он бародар мехӯрдед, батар аз ин аст ва гандатар аз ин аст» дари маъсият ва саҳоба бар вай кушода якдигарро дидандӣ ва ғайбати якдигар накардандӣ ва ин аз фозилтарин ибодот донистандӣ ва хилофи ин аз нифоқ шумурдандӣ.

Ва Қитода разийаллоҳу анҳу ҳамегӯяд: азобулқабр се қисм аст: як сулси он ғайбат аст ва як сулси он сухан чидан; ва як сулс ҷома аз бавл нигоҳ надоштан. Ва Исо алайҳиссалом бо ҳавориён бар саги мурдор бигузашт, гуфтанд: ин ганда чизест! Исо алайҳиссалом гуфт: «Он сапедии дандони вай сахт некӯ чизе аст, эшонро биёмӯхт, ки аз ҳар чӣ бинанд, он гӯянд, ки некӯтар аст. Хуке бар Исо алайҳиссалом бигузашт, гуфт: «Бирав ба саломат, гуфтанд: ё рӯҳуллоҳ, хукро ҳам чунин мегӯӣ? Гуфт: «Забони худро хӯ фаро накунам, ҷуз фаро хайр». Ва Алӣ ибнул-Ҳусайн разийаллоҳу анҳу якеро дид, ки ғайбат ҳамекард, гуфт: «Хомӯш, ки ин нонхӯриши сагони дӯзах аст».

**– ФАСЛ –**
**(Гунаҳои ғайбат)**

Бидон, ки ғайбат он бувад, ки ҳадиси касе кунӣ андар ғайбати вай, ки агар бишунавад, вайро кароҳият ояд, агарчи рост гуфта бошӣ ва агар дурӯғ гуфта бошӣ, онро зӯр ва бӯҳтон гӯянд ва ҳар чӣ ба нуқсони касе бозгардад ва он гӯиғайбат аст, агарчи андар насаб ва ҷома ва андар сутуру андар сарой ва андар кирдори вай гӯӣ; аммо он чи дар тан гӯӣ, чунон ки гӯӣ дароз аст ва сиёҳ аст; ва дар насаб, чунон ки гӯӣ, ки вай ҳиндубачча аст ва ҳаммомибачча аст ва ҷулоҳабачча аст ва дар хулқ гӯӣ, бадхӯю мутакаббир ва дароззабону баддил ва оҷизу амсоли ин ва андар феъл гӯӣ, дузд аст ва хоину бенамоз ва рукӯъ ва суҷуд тамом накунад ва Қуръон хато хонад ва ҷома пок надорад ва закот надиҳад ва ҳаром хӯрад ва забон нигоҳ надорад ва бисёр хӯрад ва бисёр хусбаду на ба ҷои хеш нишинад ва андар ҷомае, ки вай дорад, гӯӣ остинфарох ва дароздоман аст ва шухгинҷома аст. Ва андар ҷумла расул гуфт алайҳиссалом: «Ҳар чӣ гӯянд, ки касеро кароҳият ояд, чун бишунавад, он ғайбат аст, агарчи рост аст».

Оиша разийаллоҳу анҳу мегӯяд: занеро гуфтам кӯтоҳ аст, расул алайҳиссалом гуфт: «Ғайбат кардӣ, оби даҳон бияндоз», биандохтам, порае хуни сиёҳ буд. Ва гурӯҳе гуфтаанд, ки: чун маъсияти касе ҳикоят кунӣ, ин ғайбат набошад, ки ин мазаммат ҳам аз дин аст ва ин хатост, балки нашояд, ки гӯянд фосиқ аст ва шаробхора аст ва бенамоз аст, магар ба узре, ки пас аз ин гуфта ояд, ки расул алайҳиссалом ҳадди ғайбат ин гуфтааст, ки: вайро кароҳият ояд ва аз ин ҳама кароҳият бошад, чун андар гуфтан фоидае набошад, набояд гуфт.

**– ФАСЛ –**
**(Ғайбат ба чашму даст ва ишорат)**

Бидон, ки ғайбат ҳама на он бошад, ки ба забон бошад, балки ба чашм низ ва ба даст ва ба ишорат ва ба навиштан ҳам, ҳаром бувад. Оиша разийаллоҳу анҳо мегӯяд: ба даст ишорат кардам, ки зане кӯтоҳ аст, расул алайҳиссалом гуфт: «Ғайбат кардӣ»; ва ҳамчунин ланг рафтан ва чашм аҳвал кардан, то ҳоли касе маълум шавад, ҳама ғайбат аст, аммо агар ном набарад ва гӯяд, касе чунин кард, ғайбат набошад, магар ки ҳозирон бихоҳанд донист, ки киро мегӯянд, он гоҳҳаром бошад: ки мақсуд тафҳим бувад, ба ҳар чӣ бувад. Ва гурӯҳе аз қурроён ва порсоёни ҷоҳил ғайбат кунанд ва пиндоранд, ки ғайбат нест ва ё ҳадиси касе кунанд пеши вай ва

гӯянд, алҳамду лиллоҳ, ки Ҳақ таъоло моро нигоҳ доштааст аз фулон чиз; то бидонанд, ки ӯ чунин ҳамекунад ва ё гӯяд: «Фулон мард сахт некӯст ва аҳволи ӯ хуб аст, валекин ӯ низ мубтало шудааст, ба хулқ чунон ки мо низ мубтало шудаем ва кам касе халос ёбад аз фатрат ва офати амсоли ин». Ва бошад, ки хештан мазаммат кунад, то бад-он мазаммати дигаре ҳосил ояд.

Ва бояд ки дар пеши ғайбаткунанда нагӯяд: «Субҳоналлоҳ, инат аҷаб», то он кас банишоттар шавад ва ё дигарон, ки ғофил будаанд, бишунаванд ва гӯяд: «Андӯҳгин шудаам, ки фулонро чунин воқеае иттифоқ афтодааст, Ҳақ таъоло кифоят кунод». Ва мақсуд он бувад, ки воқеаи вайро дигарон бидонанд ва бошад, ки, чун ҳадиси касе кунад, гӯяд: «Худои таъоло моро тавба диҳод», то бидонанд, ки вай маъсият кардааст, ин ҳама ғайбат бувад; лекин чун чунин набувад, нифоқ низ бо вай ба ҳам бувад, ки хештан ба порсоӣ фаро намуда бошад ва ба ғайбат нокардан, то аз маъсият дур шавад ва вай ба ҷаҳли худ пиндорад, ки ғайбат накардааст: ва бошад, ки касе ғайбат кунад, вайро гӯяд: «Хомӯш, ғайбат макун». Ва ба дил онро кореҳ набувад, ҳам мунофиқ ва ҳам ғайбат карда бошад: ки ғайбатшунаванда ҳам дар ғайбат шарик аст, магар ки ба дил кореҳ бошад.

Як рӯз Абӯбакр ва Умар разийаллоҳу анҳумо — ба ҳам мешуданд, якдигарро гуфтанд: «Фулон бисёр хусбад», пас аз расул — ъалайҳисаллам нонхӯриш хостанд, гуфт: «Шумо нон бихӯрдед», гуфтанд: намедонем, ки мо чи хӯрдем, гуфт: «Бале, гӯшти бародари хеш хӯрдед, ҳар дуро фароҳам гирифт: яке гуфта буду дигар шунида буд ва агар ба дил кореҳ набошад ва ба чашм ё ба даст ишорат кунад, ки хомӯш, ҳам тақсир карда бошад, бояд ки ба ҷидду сареҳ гӯяд, то андар ҳақи ғоиб муқассир набувад, ки андар хабар аст, ки: «Ҳар кӣ бародари мусулмонро ғайбат кунад ва вай нусрат накунад ва вайро фурӯ гузорад, Ҳақ таъоло вайро фурӯ гузорад андар вақте, ки ҳоҷатманд бувад».

### – ФАСЛ –
### (Ғайбат кардан ба дил ҳамчунон ҳаром аст, ки ба забон)

Бидон, ки ғайбат кардан ба дил ҳамчунон ҳаром аст, ки ба забон ва чунон ки нашояд, ки нуқсони касе ба дигарон гӯӣ, нашояд ки фаро хеш низ гӯӣ. Ва ғайбат ба дил он бошад, ки гумони бад барӣ ба касе, бе он ки аз вай ба чашм чизе бинӣ ё ба гӯш шунавӣ ё яқин донӣ, расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам гуфт: «Ҳақ таъоло хуни мусулмон ва моли вай ва он ки ба вай гумони бад баранд, се ҳаром кардааст». Ва ҳар чӣ андар дил афтад,

ки он на яқин бувад ва на аз қавли ду адл бошад, шайтон андар дил афканда бувад ва Ҳақ таъоло ҳамегӯяд: «Ин ҷоъакум фосиқун банабаъин фатабайанну — аз ҳокими фосиқ бовар макунед». Ва ҳеч фосиқ чун шайтон нест ва ҳаром он бувад, ки дили хешро бад-он қарор диҳӣ, аммо хотире, ки беихитёр дарояд ва ту онро кореҳ бошӣ, бад-он маъхаз бошӣ. Расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам мегӯяд: мӯъмин аз гумони бад холӣ набошад, валекин саломати вай аз он бувад, ки андар дили хеш таҳқиқ накунад ва то эҳтимолро ҷой ва маҷол бувад, бар ваҷҳе некӯтар ҳамл кунад ва нишони он, ки таҳқиқ карда бошад, он бувад, ки бар дили вай гаронтар шавад, он кас ва андар муроотии вай тақсир кардан гирад, аммо чун ба дил ва забон муомилат бо вай ҳам бар он бошад, ки буданашон он аст, ки таҳқиқ накардааст; аммо агар аз як адл бишунавад, бояд ки таваққуф кунад ва дурӯғзан надорад, вайро, ки гумони бад бурдан бад-ин адл ҳам раво набувад ва на аз фосиқ, валекин гӯяд, ҳоли он мард бар ман пӯшида бувад, чун ҳоли ин мард, акнун низ пӯшидааст, пас агар донад, ки миёни эшон адовате ва ҳасаде бошад, таваққуф авлотар ва агар он мардро одилтар медонад, майл ба вай беш бояд ки бувад; ва ҳар гоҳ, ки гумони бад дар дили вай афтод, ба касе он авлотар бувад, ки бад-он кас тақаррубе зиёдат кунад, ки шайтонро хашм ояд ва он гумон камтар шавад ва чун ба яқин бидонист, ғайбат накунад, валекин ба хилват насиҳат кунад ва борнома накунад, андар насиҳат, балки андар насиҳат андӯҳгин шавад, то ҳам ба сабаби мусулмонӣ андӯҳгин шуда бошад ва ҳам насиҳат карда бошад ва музди ҳар ду биёбад.

### – ФАСЛ –
### (Андар илоҷи ғайбат)

Бидон, ки шараҳи ғайбат андар дил беморӣ аст ва илоҷи он воҷиб бошад ва илоҷи он аз ду гуна аст:

**Аввал илоҷи амалӣ** ва он ду чиз аст: яке он, ки андар ин ахбор, ки андар ғайбат омадааст, тааммул кунад, бидонад, ки ба ҳар ғайбат, ки кунад, ҳасанот аз девони ӯ боз он нақл хоҳанд кард ва расул алайҳиссалом ҳамегӯяд: «Ғайбат ҳасаноти бандаро ҳамчунон нест кунад, ки оташ ҳезуми хушкро». Ва бошад, ки вайро худ як ҳасаноти бештар набошад аз саййиъот бад-ин ғайбат, ки бикунад каффаи саййиъоти вай зиёдат шавад ва бад-ин сабаб ба дӯзах шавад. Дигар он, ки аз ғайбати худ бияндешад, бидонад, ки он кас низ андар ғайб ҳамчунон маъзур аст, ки вай ва агар ҳеч айб надонад, хешро бидонад, ки ҷаҳли вай ба айб аз ҳама айбҳо беш аст

ва пас агар рост ҳамегӯяд, ҳеч айб беш аз гӯшти мурдор хӯрдан нест, хештани беайбро бо айб чаро кунад? Ва ба шукр машғул шавад ва бидонад, ки агар вай тақсир ҳамекунад, дар он феъл ҳеч банда аз тақсире холӣ нест ва чун худ бираҳад, шаръ рост наметавонад буд, агар ҳама андар сағира бувад — ва бо худ ҳамебарнаояд, аз дигарон чӣ аҷаб дорад!? Ва агар дар офариниши вай айб аст, бидонад, ки ин айб сонеъ карда бошад, ки он ба дасти вай нест, то вайро саломат расад.

**Аммо илоҷи тафсилӣ** он аст, ки нигоҳ кунад, ки чӣ вайро бар ғайбат ҳамедорад ва он аз ҳашт чиз берун набувад:

**Сабаби аввал** он бувад, ки аз вай хашмнок бувад ба сабабе, бояд ки бидонад, ки барои хашм касе хештанро ба дурӯғ набарад, ки аз ҷумлаи ҳамоқат бувад ва ин ситеза бо хештан карда бошад ва расул алайҳиссалом мегӯяд: «Ҳар кӣ хашме фурӯ хӯрад, Ҳақ таъоло рӯзи қиёмат вайро бар сари мало бихонад ва гӯяд: ихтиёр кун аз ҳурони биҳишт он чи тавонӣ».

**Сабаби дуввум** — он бувад, ки мувофиқати дигарон талаб кунад, то ризои эшон ҳосил кунад; ва илоҷи ин он аст, ки бидонад, ки сахати Ҳақ таъоло ҳосил кардан ба ризои мардумон ҳамоқат ва ҷаҳл бувад, бал бояд ки ризои Ҳақ таъоло биҷӯяд бад-он, ки бо эшон хашм гирад ва бар эшон инкор кунад.

**Сабаби сеюм –** он, ки вайро ба ҷинояте гирифта бошанд, вай бо дигарон ишорат кунад, то хештанро халос диҳад, бояд ки балои хашми Худои таъоло, ки андар вақт беяқин ҳосил ояд, азимтар аз он аст, ки аз вай ҳазар мекунад: ки халоси худ ба гумон аст ва хашми Худои таъоло беяқин дар вақт ҳосил ояд, бояд ки он аз хештан дафъ кунад ва ба дигаре ҳаволат накунад; ва бошад, ки гӯяд, агар ман ҳаром мехӯрам ё моли султон фаро меситонам, фулон низ мекунад ва ин ҳамоқат бувад, ки ба маъсият ба касе иқтидо нашояд кард ва вайро андар гуфтани ин чӣ узр бувад? Ва агар касеро ҳамебинӣ, ки андар оташ ҳамесӯзад, ту аз паси вай фаро нашавӣ, мувофиқат накунӣ, андар маъсият ҳамчунин бошад, пас ба сабаби он, ки узр ботил бувад, чаро бояд ки маъсияти дигар бикунӣ ва ғайбат бикунӣ?!

**Сабаби чаҳорум** — он бувад, ки касе хоҳад, ки худро биситояд ва натавонад, дигаронро ғайбат кунад, то бад-он фазл ва бузургии хеш ва покии хеш фаро намояд, чунон ки гӯяд: фулон чизе фаҳм накунад ва фулон аз риё ҳазар накунад, яъне ки ман ҳамекунам, бояд ки бидонад он ки оқил бувад, бад-ин фисқу ҷаҳли вай эътиқод накунад ва фазлу порсоии вай ва он ки бе ақл бувад, эътиқоди вай чӣ фоида дорад? Балки фоида он бувад, ки худ ба назди Ҳақ таъоло ноқиз накунад, то ба назди

бандаи оҷизе, ки ба дасти вай ҳеч нест, зиёдат кунад!

**Сабаби панҷум** — ҳасад бувад: ки касеро ҷоҳеву илмеву моле бувад ва мардумон андар вай эътиқоди некӯ доранд, бинатавонад дид, айби вай ҷустан гирад, то бо вай ситеза карда бошад ва надонад, ки ин ситеза бо худ ҳамекунад, ба таҳқиқ: ки андар ин ҷаҳон дар азоби ранҷу ҳасад бувад; мехоҳад, ки он ҷаҳон низ андар азоби ғайбат бувад, то аз неъмати ҳар ду ҷаҳон маҳрум монад ва ин қадар надонад, ки: ҳар киро қисмату ҷоҳе тақдир карда бошанд, ҳасади ҳосидон он ҷоҳро зиёдат кунад.

**Сабаби шашум** — истеҳзо бошад ва ё хандаву бозӣ, ки касеро фазиҳат гардонад ва надонад, ки худ ба назди Ҳақ таъоло бештар фазиҳат ҳамекунад, он гоҳ вайро ба наздики мардумон ва агар андеша кунӣ, ки рӯзи қиёмат вай гуноҳони худ бар гардани ту ниҳад ва чунон ки харро ронанд, ба дӯзах ронад, донӣ ки ту авлотарӣ, ки бар ту ханданд ва донӣ, ки ҳоли касе, ки ин хоҳад буд, агар оқил бувад ба бозиву ханда напардозад.

**Сабаби ҳафтум** — он бувад, ки бар вай гуноҳе равад, андӯҳгин шавад, барои Ҳақ таъоло, чунон ки одати аҳли дин аст ва рост ҳамегӯяд, дар он андӯҳ, валекин дар ҳикоят онноми вай бар забони вай биравад ва ғофил монад аз он, ки ин ғайбат аст ва надонад, ки иблис вайро ҳасад кард: ки донад, ки вайро савоб хоҳад будан, бад-он андӯҳ; номи вай бар забон биронад, то базаҳи он ғайбат он муздро ҳайта кунад.

**Сабаби ҳаштум** — он, ки вайро хашм ояд барои Ҳақ таъоло аз маъсияте, ки карда бошад, ё аҷабаш ояд дар он таажҷуб ё дар он хашм номи вай бигӯяд, то мардумон бидонанд ва ин савобро хашм ҳайта бикунад, балки бояд ки ҳадиси хашм ва тааҷҷуб кунад ва номи вай ёд накунад, албатта.

## Пайдо кардани рухсат ба ғайбатҳо ба узрҳо

Бидон, ки ғайбат ҳаром аст, ҳамчун дурӯғ; ва ҷуз барои ҳоҷат мубоҳ нашавад ва ин шаш узр аст:

**Узри аввал** — тазаллум, ки пеши қозӣ ва султон бикунад ва ин раво бошад; ва ё андар пеши касе, ки аз вай муованат ҳаме ё аммо хоҳад мазлумро нашояд, ки андар пеши касе, ки аз вай фоидае нахоҳад буд, зулми золим ҳикоят кунад. Яке андар пеши Ибни Сирин зулми Ҳаҷҷоҷҳикоят кард, вай гуфт: «Ҳақ таъоло инсофи Ҳаҷҷоҷ аз касе, ки вайро ғайбат ҳамекунад, ҳамчунон бистонад, ки инсофи мардумон аз Ҳаҷҷоҷ.

**Узри дуввум** — он, ки ҷои фасод ҳамебинад фаро касе бигӯяд, ки қодир бувад, ки ҳасбат кунад ва аз он боздорад. Умар разийаллоҳу анҳу бар Талҳа ё Усмон бигузашт ва салом кард, ҷавоб надод, бо Абӯбакри Сиддиқ разийаллоҳу анҳу гила кард, то вайро андар он сухан гуфт ва инро ғайбат надоштанд.

**Узри сеюм** — фатво пурсидан, ки гӯяд: зан ё падар ё фулон кас чунин мекунад ё мегӯяд бо ман ва авлотар он бувад, ки гӯяд чӣ гӯи, агар касе чунин кунад? Валекин агар ном барад рухсат аст, чи бошад, ки муфтиро андар он воқеа чун биайниҳи бидонад, хотир фароз ояд. Ҳинд фаро расул алайҳиссалом гуфт, ки: Бӯсуфён марде бахил аст, кифояти ман ва фарзандон тамом надиҳад, агар чизе баргирам, бе илми вай раво бошад? Гуфт: «Чандон, ки кифоят бошад, баргир» ва зулм бар фарзандону бахилӣ ба гуфтан ғайбат бувад, валекин ба узри фатво раво дошт расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам.

**Узри чаҳорум** — он, ки хоҳад, ки аз шарри вай ҳазар кунанд, чун касе, ки мубтадеъ бувад ё дузд бошад ва касе бар вай эътимод хоҳад кард ё зане бихоҳад хост ё бандае хоҳад харид ва донад, ки агар айби вай нагӯяд, он касро зиён хоҳад дошт, ин айб ба гуфтан авлотар: ки пинҳон доштан ғаш бошад дар шафқат бурдан бар мусулмонон ва музаккиро[1] раво бувад, ки таън кунад андар гувоҳ ва ҳамчунин касе, ки бо вай машварат кунанд. Ва расул — саллаллоҳи ъалайҳи ва саллам гуфтааст: «Андар фосиқ он чи ҳаст, бигӯед, то мардумон ҳазар кунанд». Ва ин он ҷо суннат аст, ки бими офат бувад, аммо бе узре раво набувад гуфтан. Ва гуфтаанд, андар ҳаққи се кас ғайбат набувад: султони золимро ва мубтадеъро ва касе, ки фисқ ошкоро кунад ва ин аз он аст, ки ин қавм ин пинҳон надоранд ва аз он ранҷур нашаванд, ки касе бигӯяд.

**Узри панҷум** — он, ки касе маъруф бувад ба номе, ки он ном айб бувад, чун: аъмаш[2] ва аъраҷ[3] ва ғайри он, ки чун маъруф шуда бошад, аз он ранҷур нашавад, авлотар он бошад, ки номи дигар гӯянд, нобиноро басир ва чашм пӯшида гӯянд ва монанди ин.

**Узри шашум** — он кӣ фисқ зоҳир кунад: чун муханнас ва хароботӣ ва касоне, ки аз фуҷур айб надоранд, зикри эшон раво бошад.

**Каффорати ғайбат**

Бидон, ки каффорати ғайбат бад-он бошад, ки тавба кунад ва

---

[1] Музаккӣ, касе аст, ки дурустиву нодурустии гувоҳонро пеши қозӣ ошкор созад.

[2] Касе, ки диди чашмаш кам аст ва об аз чашмаш мебарояд.

[3] Ланг.

пушаймонӣ хӯрад, то аз мазлимаи Ҳақ таъоло берун ояд. Расул алайҳиссалом мегӯяд: «Ҳар киро мазлимате аст андар арз ё андар мол биҳиле ба ҳалле бояд хост, пеш аз он ки рӯзе ояд, ки на арз бувад ва на мол ва на дунё суде дорад, ҷуз он ки ҳасаноти вай ба ивази он ҳамедиҳанд ва агар набувад, саййиъоти вай бар вай ниҳанд». Оиша разийаллоҳу анҳо занеро гуфт, ки: дароззабон аст, расул алайҳиссалом гуфт: «Ғайбате кардӣ, аз вай биҳиле хоҳ». Андар хабар аст, ки ҳар кӣ касеро ғайбат кунад, бояд ки ӯро аз Худои таъоло омурзиш хоҳад ва гурӯҳе пиндоштанд, ки аз ин хабар ин кифоят бувад ва биҳиле набояд хост, ин хато бошад ба далели дигар чизҳо, аммо истиғфор он ҷо бувад, ки вай зинда набувад, бояд ки истиғфор кунад, аз баҳри вай ба биҳилӣ он бувад, ки ба тавозӯъ ва ба пушаймонӣ пеши вай шавад ва гӯяд, ки: хато кардам ва дурӯғ гуфтам, афв кун, агар накунад, бар вай сано кунад ва муроот ҳамебояд кард, то дили вай хуш шавад ва биҳил кунад, агар накунад, ҳаққи вай аст, валекин ин муроотро аз ҷумлаи ҳасанот нависанд ва бошад, ки ба иваз андар қиёмат фаро вай диҳанд, аммо авлотар он бувад, ки афв кунанд. Ва баъзе аз салаф будаанд, ки биҳил накардаанд ва гуфтаанд, ки андар девони мо ҳеч ҳасанат беҳ аз ин нест, валекин дуруст он аст, ки афв кардан ҳасанате аст, фозилтар аз он.

Ҳасани Басриро яке ғайбат кард, табақи хурмо назди вай фиристод ва гуфт — шунидам, ки ту ибодати хеш ба ҳадя ба ман фиристодӣ, ман низ хостам, то мукофоти он бикунам ва маъзур дор, ки натавонистам мукофоти тамом кардан.

Ва бидон, ки биҳилӣ он вақт тамом бувад, ки бигӯяд, ки чи кардаам: ки аз маҷҳул безор шудан дуруст набувад.

## Офати сездаҳум
## Сухан чидан ва наммомӣ бувад

Ҳақ таъоло ҳамегӯяд — «Ҳаммозин машшоъин бинамимин»[1] ва мегӯяд: «Вуйлун ликулли ҳумазатин лу мазатин»[2] ва мегӯяд: «Ҳаммолата-л-ҳатаби»[3] ва бад-ин ҳама наммомӣ мегӯяд. Ва расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам ҳамегӯяд, ки: «Наммом дар биҳишт нашавад». Ва гуфт: «Хабар диҳам шуморо, ки бадтарини шумо кист», гуфт: «Касоне, ки миёни шумо наммомӣ кунанд ва тахлит кунанд ва мардумро бар ҳам зананд». Ва гуфт: «Чун Ҳақ таъоло биҳиштро биофарид», гуфт сухан гӯ, гуфт: «Некбахт аст

---

[1] Вой бар касе, ки айбҷӯӣ кунад ва ба суханчинӣ ба роҳ афтад.

[2] Вой бар ҳар айбҷӯи таънзананда.

[3] Ҳезумкаш (барои афрӯхтани оташ).

касе, ки ба ман расад», Ҳақтаъоло гуфт: «Ба иззату ҷалоли ман, ки ҳашт касро ба ту роҳ набувад: хамрхора ва зинокунанда, ки бар он биистад ва наммому дайюс ва аввону муханнас ва қотеъраҳм ва он, ки гӯяд бо Худои таъоло аҳд кардам, ки накунам ва накунад». Ва дар хабар аст, ки: дар Бани Исроил қаҳтӣ афтод, Мӯсо алайҳиссалом ба истисқо шуд, борон наёмад, ваҳй омад ба Мӯсо алайҳиссалом, ки: ман дуои шумо, кай иҷобат кунам, ки андар миёни шумо наммоме аст? Гуфт: «Он кист, бор Худоё, маро маълум кун, то ӯро берун кунам», гуфт: «Наммомро душман дорам, худ наммомӣ кунам?!» Пас, Мӯсо алайҳиссалом фармуд, то ҳама аз наммомӣ тавба карданд ва борон омад».

Яке ҳакимеро талаб кард ва ҳафтсад фарсанг бирафт, то аз вай пурсид, ки он чист, ки аз санг сахттар аст ва он чист, ки аз осмон фарохтар аст ва он чист, ки аз замин гаронтар аст ва он чист, ки аз замҳарир сардтар аст ва он чист, ки аз оташ гармтар аст ва он чист, ки аз дарё тавонгартар аст ва он чист, ки аз ятим хортар аст! Гуфт: «Бӯҳтон бар бегуноҳ аз замин гаронтар аст ва ҳақ аз осмон фарохтар аст ва дили дарвеши қонеъ аз дарё тавонгартар аст ва ҳасад аз оташ гармтар аст ва ҳоҷат бар хешовандон, ки вафо накунанд, аз замҳарир сардтар аст ва дили кофир аз санг сахттар аст ва наммом, ки сухани вай нанированд, аз ятим хортар аст».

## – ФАСЛ –
## (Дар баробари наммом чи бояд кард)

Бидон, ки наммомӣ на ҳама он бувад, ки сухани яке бо дигаре бигӯяд, балки ҳар кӣ коре ошкоро кунад, ки касе аз он ранҷур шавад, вай наммом аст: хоҳ ба сухан гиру хоҳ ба феъл ва хоҳ ба чизе дигар ва хоҳ ба қавл ошкоро кунад ё ба ишорат ё ба навиштан, балки пардаи он чиз баргирифтан, ки касе аз он ранҷур шавад, нашояд, магар он ки касе хиёнат карда бошад андар моли касе пинҳон, раво бошад ошкоро кардан ва ҳамчунин ҳар чӣ андар он зиёни мусулмонон хоҳад буд.

Ва ҳар кӣ бо вай сухане нақл кунад, ки фулон кас туро чунин гуфт ё чунин месозад, андар ҳаққи ту ё монанди ин, шаш чиз вайро бояд ба ҷой оварад:

**Аввал** — он, ки бовар надорад: ки наммом худ фосиқ аст ва Ҳақ таъоло гуфтааст, ки қавли фосиқ машунавед;

**Дуввум** —он, ки вайро насиҳат кунад ва аз он гуноҳ наҳй кунад;

**Саввум** —он, ки вайро душман гирад барои Ҳақ таъоло, ки душмании наммом воҷиб аст;

**Чаҳорум** — он, ки бад-он кас гумони бад набарад: ки гумони бад ҳаром аст;

**Панҷум** — он, ки таҷассус накунад, то дурустии он бидонад: ки Ҳақ таъоло наҳй кардааст;

**Шашум** — он, ки худро аз он announcement написандад, ки дигареро написандад ва аз наммомии вай дигареро ҳикоят накунад ва бар вай бипӯшад ва ин ҳар шаш воҷиб аст.

Яке андар пеши Умари Абдулазиз наммомӣ кард, гуфт: «Нигоҳ кунем, агар дурӯғ аст аз аҳли ин ояте, ки: «Ин ҷоъакум фосиқун бинабоъин». Ва агар рост гуфтӣ аз аҳли ононе, ки: «Ҳаммозин машшоъин бинамимин». Ва агар хоҳӣ, ки тавба кунӣ, афв кунем, гуфт: «Тавба кардам, ё амирулмӯъминин». Яке фаро ҳакиме гуфт, ки: фулон кас туро чунин гуфтааст, гуфт: «Ба зиёрат омадӣ ва се хиёнат кардӣ: бародареро андар дили ман нохуш кардӣ ва дили фориғи ман машғул кардӣ ва худро ба наздики ман фосиқу муттаҳам кардӣ». Сулаймон ибни Абдулмалик якеро гуфт: «Ту маро чизе гуфтаӣ?» Гуфт: «Не». Гуфт: «Адли мӯътамаде ҳикоят кард». Заҳарӣ нишаста буд, гуфт: «Ё амирулмӯъминин, наммом адл набошад; ҳар кӣ сухани касе ба ту оварад, сухани ту низ ба дигарон барад, аз вай ҳазар бояд кард ва ба ҳақиқат вайро душман бояд дошт, ки феъли вай ҳам ғайбат аст ва ҳам узру хиёнат аст ва ҳам ғилу ҳасад аст ва ҳам нифоқу тахлит аст ва фирефтан ва ин ҳама аз хиёнат аст».

Ва гуфтаанд: «Наммом ва ғаммоз он аст, ки рост аз ҳама кас некӯ бувад, магар аз вай». Ва Мусаъъаб ибну-з-Зубайр гӯяд, ки: «Наздики мо пазируфтани ғамз[1] аз ғамз бадтар аст, ки сиъоят[2] далолат аст ва қабул иҷозат аст». Ва расул алайҳиссалом — гуфт: «Ғаммоз ҳалолзода нест». Ва бидон, ки шарри мухаллит ва наммом азим аст ва бувад, ки ба сабаби эшон хунҳо рехта шавад: яке ғуломе мефурӯхт, гуфт: «Андар вай ҳеч айбе нест, илло наммомӣ ва тахлит, он кас бихарид ва гуфт бок нест, ғулом фаро зан гуфт, ки ин хоҷа туро дӯст надорад ва каниз, ки хоҳад харид, акнун чун бихусбад, устура баргиру аз зери ҳалқи вай мӯй боз кун, то ман туро ҷодуӣ омӯзам, то ошиқи ту гардад; ва бо хоҷа гуфт: «Ин зан бар касе ошиқ аст ва туро бихоҳад кушт, ту хештанро хуфта соз, то бибинӣ, мард хештан хуфта сохт». Зан ҳамеомад ва устура дар даст гирифта, то даст фаро кард ва маҳосини вай баргирифт, мард шак накард, ки вайро бихоҳад кушт, мард барҷаст ва занро бикушт, хешовандони зан биёмаданд ва мардро бикуштанд ва хешони мард биёмаданд, ҷанг

---
[1] Суханчинӣ.
[2] Теғ.

карданд ва бисёр хунҳо рехта шуд.

## Офати чаҳордаҳум
## Дурӯӣ кардан аст миёни ду душман

Чунон ки пеши ҳар кас сухан чунон гӯяд, ки вайро хуш ояд ва бошад, ки сухани ин боз он нақл кунад ва сухани он боз ин фаро ҳар яке намояд, ки ман дӯстдори туам ва ин аз наммомӣ бадтар аст. Расул гуфт алайҳиссалом: «Ҳар киро андар ин ҷаҳон дурӯӣ бошад, дар он ҷаҳон ду забони оташин бошад». Ва гуфт саллаллоҳу алайҳи ва саллам: «Бадтарин бандагон назди Худои таъоло дурӯй аст». Пас, бидон, ки ҳар кӣ бо ду душман мухолитат дорад, бояд ки ҳар чӣ мешунавад ё хомӯш ҳамебошад ё он чӣҳақ бошад, бигӯяд дар пеши он кас, бо паси вай, то мунофиқ набошад ва сухани ҳар яки он дигарро ҳикоят накунад ва бо ҳар касе нанамояд, ки ман ёвари туам.

Ибни Умарро разийаллоҳу анҳу гуфтанд, ки: мо дар наздики амирон шавем, суханҳо чунон бигӯем, ки берун оем нагӯем, гуфт: «Мо инро нифоқ шумурдеме андар аҳди расул алайҳиссалом ; ва ҳар киро зарурате набошад ва наздики салотин шавад ва он гоҳ сухане гӯяд дар пеши эшон, ки бозпас нагӯяд, мунофиқ бошад ва дурӯй ва чун зарурате бошад, андар ин хиссат бувад.

## Офати понздаҳум
## Сутудани мардумон ва фассолӣ[1] кардан аст

Ва андар вай шаш офат аст: чаҳор андар гӯянда ва ду андар шунаванда, ки мамдӯҳ бувад:

Аммо офати модеҳ, **яке** — он бошад, ки зиёдат гӯяд ва дурӯғзан гардад, андар асар аст, ки: «Ҳар кӣ андар мадҳи мардумон ифрот кунад, рӯзи қиёмат вайро забони дароз бошад, чунон ки андар замин мекашад ва пой бар вай ҳамениҳад ва ҳамешигарфад[2]».

**Дуввум** — он, ки бошад, ки андар вай нифоқ бувад ва ба мадҳ фаро намояд, ки туро дӯст дорам ва бошад, ки надорад.

**Саввум** — он, ки бошад, ки чизе гӯяд, ки таҳқиқ надонад, чунон ки порсо ва парҳезгору пурилм аст ва мисли ин. Яке мардеро мадҳ гуфт,

[1] Касе, ки барои пул дигаронро биситояд.

[2] Шигирфидан — лағзидан.

расул алайҳиссалом гуфт: «Вайҳака»[1]. Гардани вай бизадӣ, пас гуфт: «Агар лобуд аст ва мадҳи касе хоҳӣ гуфт, гӯ пиндорам, ки чунин аст ва бар Худой касеро тазкият[2] накунам, он гоҳҳисоби вай бар Худой аст, агар ҳамепиндорад ва рост ҳамегӯяд.

**Чаҳорум** — он, ки бошад, ки мамдӯҳ золм бувад ва ба сухани вай шод шавад ва нашояд, ки золимро шод гардонӣ; ва расул алайҳиссалом гуфт: «Чун фосиқро мадҳ гӯянд, Ҳақ таъоло хашм гирад бар он кас».

Аммо мамдӯҳро аз ду ваҷҳ зиён дорад:

**Яке** — он, ки уҷбе ва такаббуре дар вай падид ояд: Умар разийаллоҳу анҳу нишаста буд бо дарра, Ҷоруд марде буд, он ҷо фуруд омад, яке гуфт: «Ин меҳтари рабиъа[3] аст. Чун бинишаст Умар разийаллоҳу анҳу вайро дарра бизад, гуфт: «Ё амирулмӯъминин, ин чист?» Гуфт: «Нашунидӣ, ки ин мард чи гуфт?» Умар гуфт: «Тарсидам, ки чизе андар дили ту афтад, он аҷаб хостам, ки дар ту бишиканам».

**Ва дигар он, ки** чун ба илм ва салоҳ бар вай сано гӯянд, комил шавад андар мустақабал ва гӯяд: ман худ ба камол расидам ва аз ин бувад, ки дар пеши расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам мадҳ карданд, гуфт: «Гардани вай бизадӣ; агар бишунавад, низ фалоҳ накунад». Ва расул алайҳиссалом гуфт: «Агар касе бо корде низ наздики касе шавад, беҳтар аз он бувад, ки андар вай сано гӯяд». Ва Зиёд ибни Аслам гӯяд: ҳар кӣ мадҳ бишунавад, шайтон андар пеши вай ояд ва вайро аз ҷой баргирад, валекин мӯъмин хештаншинос бувад ва тавозӯъ кунад.

Аммо агар ҷои ин шаш офат набошад, мадҳ кардан некӯ бувад ва расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам бар саҳоба сано гуфтааст, гуфт: «Ё Умар, агар маро ба халқ нафиристодандӣ, туро фиристондандӣ». Ва гуфт: «Агар имони ҷумлаи олам ба имони Абӯбакр муқобила кунанд, имони вай зиёдат ояд». Ва амсоли ин: ки донист, ки эшонро зиёне надорад.

Ва аммо сано гуфтан бар хештан мазмум аст ва зишт бувад ва Ҳақ таъоло наҳй кардааст ва гуфтааст: «Фало тазакку анфусакум»[4], аммо агар касе муқтадо бувад ва ҳоли хеш таъриф кунад, то эшон тавфиқи қудуват[5] ёбанд, раво бувад, чунон ки расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам гуфт: «Ано саййидун валаду Одама ва ло фахра»[6], яъне ки бад-ин сиёдат фахр накунам, ки бад-он фахр кунам, ки маро ин дод ва барои он гуфт, то ҳама

---

[1] Вой бар ту.

[2] Касеро ба покӣ ёд кардан.

[3] Бузурги қабилаи рабиъа.

[4] Худро ба покӣ наситоед.

[5] Пайравӣ кардан.

[6] Ман хоҷаи зодагони Одамам ва бад-ин фахр намекунам.

мутобиати вай кунанд. Юсуф алайҳиссалом гуфт: «Иҷъални ъало хазойини-л-арзи инни ҳафизун алимун»[1].

## – ФАСЛ –
## Бар мамдӯҳ чӣ чизҳо лозим аст

Чун касеро мадҳ кунанд бояд, ки аз уҷб ва аз кибр ҳазар кунад ва аз хатари хотимат биандешад, ки он ҳеч кас надонад ва ҳар кӣ аз дӯзах нараҳад, сагу хук аз вай фозилтар ва ҳеч кас ин надонад, ки растааст ва бояд ки бозандешад, ки агар модеҳҷумлаи асрори вай бидонад, мадҳи вай нагӯяд, ба шукр машғул бошад, ки Ҳақ таъоло ботини вай бар вай бипӯшид ва бояд ки кароҳият изҳор кунад, чун санои вай гӯяд ва ба дил низ кореҳ бошад.

Якеро аз бузургон сано гуфтанд, гуфт: «Бор Худоё, эшон ҳаменамедонанд ва ту ҳамедонӣ; ва дигареро мадҳ гуфтанд, гуфт: «Бор Худоё, ин мард ба ман тақарруб ҳамекунад, ба чизе, ки душман дорӣ, туро гувоҳ гирифтам, ки ба ту тақарруб мекунам ба душмании вай. Ва Алиро разийаллоҳу анҳу сано гуфтанд, гуфт: «Ё раб, маро магир бад-он чи ҳамегӯянд аз санои ман бад-он чи ҳаменадонанд ва маро беҳтар аз он кун, ки эшон ҳамепиндоранд. Ва яке Али разийаллоҳу анҳу дӯст надошт: бар вай сано гуфт ба нифоқ, гуфт: «Ман камтар аз онам, ки бар забон дорӣ ва бештар аз онам, ки ба дил дорӣ».

# АСЛИ ЧАҲОРУМ

## Андар хашму ҳиқд ва ҳасад ва илоҷи он

Бидон, ки хашм чун ғолиб бувад, сифате мазмум аст ва асли вай аз оташ аст, ки захми вай бар дил бувад ва насаби он бо шайтон аст, чунон ки гуфт: «Халақтани мин норин ва халақтаҳу мин тинин»[2] ва кори оташ ҳаракат аст ва оромногирифтан ва кори гил сакинат ва ором ва ҳар киро хашм бар вай ғолиб аст, насаби вай бо шайтон зоҳиртар аз он аст, ки бо Одам ва аз он бувад, ки Ибни Умар расулро алайҳиссалом ки: он чи чиз аст, ки маро аз хашми Худои таъоло дур кунад? Гуфт: «Он, ки хашмнок

[1] Худоё, маро бар ганҷҳои замин мусаллат фармо, ки ман нигаҳбони доноӣ ҳастам.

[2] Маро аз оташ офаридӣ ва ӯро аз гил. Қуръон, қиссаи офариниши одам ва гуфтори шайтон дар баробари фармони саҷда ба Одам.

шавӣ; расулро алайҳиссалом, гуфт: «Маро коре фармо мухтасар ва умедвор», гуфт: «Хашмгин машав» ва ҳарчанд пурсид ҳамин ва расул гуфт алайҳиссалом: «Хашм имонро ҳамчунон табоҳ кунад, ки олу ангубинро». Ва Исо бо Яҳё — ъалайҳимуссалом гуфт: «Хашмгин машав». Гуфт: «Натавонам, ки ман хашмгин нашавам». Гуфт: «Мол ҷамъ макун. Гуфт: «Ин тавонам».

Ва бидон, ки чун холӣ шудан аз хашм мумкин нест, фурӯ хӯрдани хашм муҳим аст, қолаллоҳу таъоло «Ва-л-козимина-л-ғайзи ва-л-ъофина ъани-н-носи» сано гуфт бар касоне, ки хашм фурӯ хӯрданд ва расул алайҳиссалом гуфт: «Ҳар кӣ хашм фурӯ гирад, Ҳақ таъоло азоби худ аз вай фурӯ гирад ва ҳар гаҳ аз Ҳақ таъоло узр хоҳад, бипазирад ва ҳар кӣ забон нигоҳ дорад, Ҳақ таъоло аврат бар вай бипӯшад ва гуфт расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам: «Ҳар кӣ хашм натавонад ронд ва фурӯ хӯрд, эзад субҳонаҳу ва таъоло рӯзи қиёмат дили вай аз ризои худ пур кунад». Ва гуфт: «Дӯзахро даре аст, ки ҳеч кас бад-он дар андар нашавад, илло касе, ки хашми худ бар хилофи шаръ биронад». Ва гуфт: «Ҳеч ҷуръа, ки банда фурӯ хӯрад, назди Ҳақ таъоло дӯсттар аз ҷуръаи хашм нест ва ҳеч банда он фурӯ нахӯрад, илло ки Ҳақ таъоло дили вай бо имон пур кунад».

Ва Фузайли Айёз ва Суфиёни Саврӣ ва ҷамъе аз ин тоифа — раҳматуллоҳи алайҳим аҷмаъин иттифоқ кардаанд, ки: ҳеч кор нест фозилтар аз ҳилм дар вақти хашм ва сабр ба вақти рондани интиқом. Ва яке бо Умари Абдулазиз — раҳматуллоҳи алайҳи дурушт гуфт, вай сар андар пеш афганд ва гуфт: «Хостӣ, ки маро ба хашм оварӣ ва шайтон маро ба такаббуру салтанат аз ҷой баргирад, то имрӯз ман бо ту хашме ронам, то фардо ту мукофоти он аз ман биронӣ?! Ин набувад ҳаргиз: ва хомӯш буд яке аз анбиё — салавотуллоҳу алайҳим аҷмаъин — гуфт: «Кист, ки аз ман дур пазирад ва кафолат кунад, ки хашмгин нашавад ва паси марги ман, ки бимирам, халифати ман бошад ва андар биҳишт бо ман баробар бошад? Яке гуфт: «Ман кафолат кардам ва пазируфтам» дигарбора бигуфт, ҳам ӯ гуфт пазируфтам ва вайро Зулкафал ном карданд бад-ин сабаб, ки ин кафолат бикард.

### – ФАСЛ –
### Бехи хашм ҳаргиз аз ботин канда наёяд

Бидон, ки хашм андар одамӣ офаридаанд, то салоҳи вай бошад, то он чи вайро зиён дорад, аз вай боздорад, аз худ, чунон ки шаҳват офаридаанд, то олати вай бошад, то ҳар чӣ мардро судманд аст, ба

хештан кашад ва вайро аз ин ҳар ду чора нест, валекин чун ба ифрот бувад, зиёни кор бошад ва мисли оташе бувад, ки бар дил занад ва дуд бар димоғ равад ва ҷойгоҳи ақл ва андешаро торик кунад, то фардо ваҷҳи савоб набинад: чун дуде, ки андар ғоре афтад ва торик шавад, ки фаро ҳеч ҷой натавонад дид ва ин сахт мазмум бувад ва аз ин гуфтаанд, ки: хашм ғули дил аст. Ва бошад, ки ин хашм заиф[1] бувад ва ин низ мазмум бувад, ки ҳамият бар ҳарам ва ҳамият бар дин бо куффор аз хашм хезад ва Худой субҳонаҳу ва таъоло расулро саллаллоҳу алайҳи ва саллам гуфт: «Ҷоҳиди-л-куффора ва ағлут ъалайҳим»[2] ва саҳобаро разийаллоҳу анҳум — сано гуфт ва гуфт: «Ашадоу ъала-л-куффори»[3] ва ин ҳама натиҷаи хашм бувад, пас бояд, ки қуввати хашм ба ифрот бувад ва на заиф, балки мӯътадил бувад ва ба ишорати ақл ва дин бувад.

Ва гурӯҳе пиндоштанд, ки мақсуд аз риёзат асли хашм берун бурдан аст ва ин хатост: ки хашм силоҳ аст ва аз вай чора нест, асли хашм ботил шудан, то одамӣ зинда бошад, мумкин нест, чунон ки ботил шудани асли шаҳват мумкин нест, лекин раво бошад, ки андар баъзе корҳо ва баъзе авқот пӯшида шавад, аслан, чунон ки пиндоранд, ки хашм нест гашт ва тафсили ин он аст, ки хашм аз чизе хезад, ки бад-он ҳоҷат бошад, ки касе қасди он кунад. То бибарад, аммо он чӣҳоҷат набувад, масалан касеро саге бошад, ки аз он мустағнӣ аст, агар касе вайро бизанад ё бикушад, раво бошад, ки хашмгин нашавад, аммо қуввату маскан ва ҷомаву тандурустӣ ва мисли ин, ҳоҷат бад-ин ҳаргиз мунқатеъ нашавад, пас касе, ки вайро ҷароҳат кунанд, то саломати вай фавт шавад ё хуфта шавад ва ҷомаву қуввати вай биситонанд, лобуд хашм падидор ояд, лекин ҳар киро ҳоҷат беш бувад, хашм бештар бувад ва вай бечоратар ва дармондатар бувад, чун касе ба манъи он машғул шавад, хашм аз он хезад ва ҳарчанд ба ҳоҷат мӯҳтоҷтар ба бозситадани он хашм зиёдтар. Ки озодӣ андар беҳоҷатӣ аст, ҳарчанд ҳоҷат бештар ба бандагӣ наздиктар ва мумкин бошад, ки ба риёзат хештанро чунон созад, ки ҳоҷати вай бо қадри зарурат афтад ва ҳоҷати ҷоҳу мол бисёр ва зиёдатҳои дунё аз пеши вай бархезад ва лоҷарам хашм, ки табаъи он ҳоҷат аст, бархезад. Ва тафовут миёни халқ андар ин бисёр аст, ки бештари хашмҳо аз сабаби зиёдати молу ҷоҳ бувад ва агар касе корҳои хасис кунад, чун нард ва шатранҷу кабӯтарбозӣ ва мисли ин, агар касе гӯяд нек набозад ё шароб бисёр нахӯрад, фулон хашмгин шавад ва шак нест, ки ҳар чӣ аз ин ҷинс аст, ба риёзат аз вай

[1] Дар муқобили ифрот.
[2] Бикӯш бо кофирон ва бар онҳо дуруштӣ ва сахтӣ кун.
[3] Касоне ҳастанд, ки бар куффор сахт гиранд, (Қуръон, дар васфи мӯъминон).

битавон растан, лекин он чи лобуди одамӣ аст, асли хашм дар он ботил нашавад ва худ набояд, ки шавад, ки маҳмуд набошад, лекин чунон набояд, ки ихтиёр аз вай биситонад ва ба фармони шаръ ва ақл набошад ва ба риёзат хашмро бо ин дараҷа тавон овард. Ва далел бар он, ки асли ин хашм бинашавад ва набояд, ки шавад, он аст, ки расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам аз ин холӣ набудӣ ва гуфтӣ, ки: «Ман башарам, ағзибу камо йағзибу-л-башару, хашмгин шавам чунон ки одамӣ хашмгин шавад ва ҳар одаме, ки лаънат кунад ё сухани дурушт гӯям дар хашм ё бизанам, Бор Худоё, он аз ман сабаби раҳмат гардон бар вай». Ва Абдуллоҳ ибни Амр ибну-л-Ос гуфт: «Ҳар чиз, ки гӯӣ, бинависам ё расулуллоҳ, агарчи дар хашм бувад?» Гуфт: «Бинавис, ки бад-он Худой, ки маро ба ҳақ ба халқ фиристод, ки агарчи хашм бошам, бар забони ман ҷуз ҳақ наравад», пас нагуфт, ки маро хашм нест, валекин гуфт: «Хашми маро аз ҳақ берун набарад ва Оиша разийаллоҳу анҳо як рӯз хашмгин шуд». Расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам гуфт: «Шайтон омад ва туро гуфт: «Шайтон нест?» Гуфт: «Ҳаст, валекин ҳақ маро бар вай нусрат кард, то вай зери дасти ман шуд ва ҷуз ба хайр нафармояд ва нагуфт маро шайтони ғазаб нест».

**– ФАСЛ –**

**(Ғалабаи тавҳид хашмро бипӯшонад)**

Бидон, ки агарчи бехи хашм ҳаргиз аз ботин канда наёяд, валекин раво бошад, ки касе дар баъзе аҳвол ё дар бештари аҳвол, тавҳид бар вай ғолиб шавад ва ҳар чӣ бинад, аз Ҳақ таъоло бинад, пас хашм бад-ин тавҳид пӯшида шавад ва аз вай ҳеч чиз пайдо наёяд, чунон ки агар санге бар касе зананд, ба ҳеч ҳол бар санг хашм нагирад, агарчи бехи хашм дар ботини вай бар ҷои хеш аст, ки он ҷиноят аз санг набинад, аз он кас бинад, ки андохт ва агар султоне тавқеъ[1] кунад, ки касеро бикушанд, бар қалам хашмгин нашавад, ки тавқеъ ба вай кард, зеро ки донад, ки қалам мусаххар аст ва ҳаракат аз вай нест, агарчи дар вай аст; ҳамчунин касе, ки тавҳид бар вай ғолиб бувад, ба зарурат бишиносад, ки халқ музтаранд дар он, ки бар эшон меравад: чи ҳаракат, агарчи дар банди қудрат аст, лекин қудрат дар банди иродат аст ва иродат ба ихтиёри одамӣ нест, валекин доъияе бар вай мусаллат кардаанд, агар хоҳад ва агар на, чун доъия фиристонад ва қудрат доданд, феъл ба зарурат ҳосил ояд. Пас, масали вай ҳамчун санг аст, ки дар вай андозанд ва аз санг дарду ранҷҳосил ояд, аммо

[1] Имзо кунад.

бо вай хашм набувад, пас агар қути ин кас аз гӯсфанде бувад ва гӯсфанд бимирад, ранҷур шавад, валекин хашмгин нашавад ва чун касе онро бикушад, бояд ки ҳамчунин бошад, агар нури тавҳид ғолиб бувад, валекин ғалабаи тавҳид то бад-ин ғоят бардавом набувад, балки чун барқе бувад ва табъи башария дар илтифот бо асбоб, ки дар миён аст, падидор ояд. Ва бисёр кас дар баъзе аҳвол чунин будаанд ва ин на он бошад, ки бехи хашм канда омада бувад, лекин чун аз касе намебинад, ранҷи хашм пайдо наёяд, ҳамчун санге, ки бар вай ояд. Балки бошад, ки агарчи ғалабати тавҳид набувад, лекин дили вай худ ба коре муҳимтар чунон машғул бувад, ки хашм бад-он пӯшида бошад ва падид наёяд.

Яке Салмонро разийаллоҳу анҳу дашном дод, гуфт: «Агар каффаи саййиъоти ман дар қиёмат гаронтар ояд, ман аз ин ки ту мегӯӣ, батарам ва агар он сабуктар бувад, ба сухани ту чӣ бок дорам ва ин, ки ту мегӯӣ, дуни ҳаққи ман аст?! Рабеъи Хасимро дашном доданд, гуфт: «Миёни ман ва биҳишт ақабаест ва ба буридан машғулам, агар бибурам, ба сухани ту чӣ бок дорам, вагарна ин ки ба ман мегӯӣ, дуни ҳаққи ман аст?! Ин ҳар ду чунон ба андӯҳи охират мустағриқ буданд, ки хашми эшон падидор наёмадааст. Ва яке Абӯбакри Сиддиқро разийаллоҳу анҳу дашном дод, гуфт: «Он чӣ аз мо бар ту пӯшидааст, бештар аст, азбас машғуле, ки ба худ аст, хашми вай падидор наёмадааст; ва зане Молики Динорро муроъӣ гуфт, гуфт: «Маро ҳеч кас нашинохт, магар ту». Ва яке Шаъабиро сухане гуфт, гуфт: «Агар рост мегӯӣ, Ҳақ таъоло маро биёмурзод ва агар дурӯғ мегӯӣ, Худои таъоло туро биёмурзод».

Пас, ин аҳвол далел кунад, ки раво бошад, ки хашм мақҳур шавад бад-ин аҳвол ва раво бошад, ки касе бишинохта бувад, ки Худои таъоло дӯст дорад аз вай, ки хашм нагирад, чун сабабе равад, дӯстии Худои таъоло он хашми вай пӯшида кунад, чунонки касе маъшуқе дорад ва фарзанди вайро ҷафо мегӯяд ва ошиқ донад, ки вай мехоҳад, ки он ҷафо наёяд ва фаро гузорад, ғалабаи ишқ вайро чунон кунад, ки дарди он ҷафо дарнаёбад ва хашмгин нашавад.

Пас, бояд ки одамӣ ба яке аз ин асбоб чунон шавад, ки хашми худро мурда кунад ва агар натавонад боре қавси ӯро бишиканад, то саркаш нагардад ва бар хилофи шаръу ақл ҳаракат накунад.

**– ФАСЛ –**

**(Илоҷи хашм воҷиб аст)**

Бидон, ки илоҷи хашм воҷиб аст: ки бештари халқро хашм ба дӯзах

барад ва илоҷи вай ду ҷинс аст: як ҷинси вай чун мусаҳҳал аст, ки бех ва моддати он аз ботин барканад ва ҷинси дуввум мисли сиканҷабин аст, ки таскин кунад ва моддат набарад.

Ва ҷинси аввал, ки мисли мусаҳҳал аст, он аст ки нигоҳ кунад, ки сабаби хашм андар ботин чист, он асбобро аз бех биканад ва онро панҷ сабаб аст.

**Сабаби аввал кибр аст**, ки мутакаббир ба андак мояи сухан ё муомилат, ки дар хилофи таъзими вай бувад, хашмгин шавад, бояд ки кибрро ба тавозӯъ бишканад ва бидонад, ки вай аз ҷинси бандагони дигар аст, ки фазл бо ахлоқи некӯ бувад ва кибр аз ахлоқи бад аст ва ҷуз ба тавозӯъ кибр ботил нашавад.

**Сабаби дуввум уҷб аст**, ки андар шаъни хештан эътиқоде дорад ва илоҷ он аст, ки худро бишиносад ва тамомии илоҷи кибр ва уҷб ба ҷои худ гуфта шавад.

**Сабаби сеюм мазоҳ аст**, ки андар бештар аҳвол ба хашм адо кунад, бояд ки хештанро ба ҷидд машғул кунад андар шинохтани кори охират ва ҳосил кардани кор ва ахлоқи некӯ ва аз мазоҳ бозистад. Ва ҳамчунин пур хандидан ва сухрият кардан ба хашм адо кунад, бояд ки худро аз он сиёнат кунад ва агар дигаре бар вай истеҳзо кунад, худ аз он эъроз кунад.

**Сабаби чаҳорум маломат кардан ва айб кардан аст**, ки ин низ сабаби хашм гардад аз ҳар ду ҷониб ва илоҷ он бувад, ки бидонад бе айб Худои таъоло аст ва ҳар киро айби худ бошад, айби дигарон нарасад ва маломати ҳамин сабил, пас агар ба айб ва маломати худ машғул шавад, то хашми дигаре аз миён бархезад, авлотар;

**Сабаби панҷум ҳирсу оз бувад бар зиёдати молу ҷоҳ**, ки бад-он ҳоҷат бисёр шавад ва ҳар кӣ бахил бувад ба як донг, ки аз вай бишавад, хашмгин гардад ва ҳар кӣ томеъ бувад ба як луқма, ки аз вай фавт шавад, хашмнок гардад ва ин ҳама ахлоқи бад аст.

Ва асли хашм ин аст ва илоҷи ин ҳама илмӣ аст ва ҳам амалӣ: аммо илмӣ он аст, ки офат ва шарри вай бидонад, ки зарари он бар вай андар дину дунё то ба чӣҳад аст, то ба дил аз он нуфур шавад, он гоҳ ба илоҷи амалӣ машғул гардад ва он он бошад, ки аз ин сифот ба мухолифат бархезад, ки илоҷи ҳама ба мухолифат ҳавову ҳавас ва ахлоқи бад аст, чунон ки андар риёзати нафс бигуфтем. Ва ангехтани хашм ва ахлоқи бад бештар аз он аст, ки мухолатат бо гурӯҳе кунанд, ки хашм бар эшон ғолиб бошад ва бошад, ки онро шуҷоат ва салобат ном кунанд ва бад-он фахр оваранд ва ҳикоят кунанд, ки: фулон бузург ба як калима фулонро бикушт ё хону моли ӯ бибурд, ки кас заҳра надоштӣ, ки бар хилофи вай сухан гуфтӣ, ки вай марде мардона буд ва мардон чунин бошанд ва фаро

гузоштани он хорӣ ва беҳамиятӣ ва нокасӣ бошад, пас хашмро, ки хӯи сагон аст, шуҷоат ва мардонагӣ ном ниҳода бошад ва ҳилм, ки ахлоқи пайғамбарон аст, нокасӣ ва беҳамиятӣ ном кунад ва кори шайтон ин аст, ки ба талбис ва ба алфози зишт аз ахлоқи некӯ бозмедорад ва ба алфози некӯ ба ахлоқи бад даъват мекунад ва оқил донад, ки агар рондани ҳаяҷони хашм аз мардӣ будӣ, боисти ки занон ва кӯдакон ва пирони заифнафс ва беморон ба хашм наздиктар набудандӣ ва маълум аст, ки ин қавм зуддтар хашм гиранд, балки ҳеч марде дар он нарасад, ки касе бо хашми хеш барояд ва ин сифати анбиёст — алайҳимуссалом — ва он дигар сифати курдон ва туркон ва араб ва касоне, ки ба сибоъ ва баҳоим наздиктаранд, бинигар, ки бузургӣ дар он бошад, ки монанди анбиё бошӣ ё монанди ғофилон ва аблаҳон бошӣ?

## – ФАСЛ –
## Илоҷи илмӣ ва амалии хашм

Бидон, ки ин ки гуфтаанд, мусаҳҳал он аст, ки қасд кунад, ки моддати хашм биканад, агар касе моддати хашм натавонад канд, бояд ки таскин кунад. Чун хашм ҳаяҷон гирифт, таскини вай ба сиканҷабин бошад, ки аз ҳаловати илм ва марорати[1] сабр таркиб кунад ва илоҷи ҳама ахлоқ маъҷуни илму амал аст: илм он аст, ки аз оёт ва ахбор, ки андар ғазаб омадааст ва андар савоби касе, ки хашм фурӯ хӯрад, андеша кунад — чунон ки ривоят кардаем — ва бо худ гӯяд, ки: Ҳақ субҳонаҳу ва таъоло бар ту қодиртар аз он аст, ки бар вай, ки мухолифати ту бо Худои таъоло бештар аст, чи эмине, агар хашм биронӣ, ки дар рӯзи қиёмат, хашми худ бар ту биронад? Ва бад-ин таскин кунад ва савоби фурӯ хӯрдани хашм ҳосил кунад, чунон ки расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам парасторе[2] ба коре фиристод ва дер бозомад, гуфт: «Агар на қассоси қиёмат будӣ, туро бизадаме»; ва дигар он, ки бо худ гӯяд, ки ин хашми ту аз он аст, ки коре чунон рафт, ки Ҳақ таъоло хоҳад, на чунон ки ту хоҳӣ ва ин мунозиъат бувад андар рубубият; агар бад-ин асбоб, ки ба охират тааллуқ дорад, хашм сокин нашавад, ағрози дунё фаро пеши худ дорад ва гӯяд: агар хашм биронам, бошад, ки андар хидмат тақсир кунад ва нуфур шавад ва ё ғадре ва мукойадате[3] кунад; ва низ сурати зиштии хеш бо ёд оварад, ки зоҳири вай чун гурге бошад ё саге, ки андар касе афтад ва ботини вай

[1] Талхӣ.
[2] Хидматгузоре.
[3] Ҳила ва макр.

ҳама оташ гирад ва ба сурати саги гурусна шавад; ва бештар он бувад, ки чун азм кунад, ки фаро гузорад, шайтон гӯяд, ки: ин бар аҷз ва хории ту ниҳанд ва ваҳшатро зиён дорад ва дар чашми мардумон ҳақир шавӣ, бояд ки гӯяд, ки ҳеҷ иззат дар он нарасад, ки касе сирати анбиё — алайҳимуссалом — гирад ва хушнудии Худои таъоло ҷӯяд ва гӯяд, ки имрӯз дар дунё мардумон маро хор пиндоранд, беҳтар аз он ки фардо дар қиёмат хор бошам ва амсоли ин; ин илоҷи илмӣ аст.

Аммо илоҷи амалӣ он аст, ки ба забон бигӯяд: «Аъузу биллоҳи минаш-шайтони-р-раҷим». Ва суннат аст, ки агар бар пой бошад, бинишинад ва агар нишаста бошад, паҳлӯ бар замин ниҳад ва агар бад-ин сокин нашавад, ба оби сард таҳорат кунад, ки расул алайҳиссалом гуфт: «Хашм аз оташ аст, ба об бинишинад». Ва андар як ривоят аст, ки бояд суҷуд кунад ва рӯй бар хок ниҳад, то огоҳӣ тоза шавад, ки вай аз хок аст ва бандааст ва вайро хашм нарасад; ва як рӯз Умар разийаллоҳу анҳу хашмгин шуд, об хост ва андар бинӣ кард ва гуфт: «Хашм аз шайтон аст ва бад-ин бишавад». Ва як рӯз Абӯзар разийаллоҳу анҳу бо касе ҷанг кард ва гуфт: «Ё ибну-л-ҳамро, модар варо айб кард, яъне сурх аст, ба ранги бандагон, расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам гуфт: «Шунидам, ки имрӯз касеро айб кардӣ ба модар, бидон, ки ту аз ҳеч сиёҳ ва сурх фозилтар наӣ, магар он ки ба тақво андар пеши вай бошӣ, Абӯзар разийаллоҳу анҳу бишуд, то вайро узр хоҳад ва он кас аз пеш биёмад ва бар Абӯзар салом кард; ва чун Оиша разийаллоҳу анҳо хашмгин шудӣ, расул алайҳиссалом бинии вай бигирифтӣ ва гуфтӣ: эй Оиша, бигӯ: Аллоҳумма рабба-н-набийи Муҳаммадин ва азҳаб ғайза қалби ва аҷирни мин музиллоти-л-фитани, ин низ гуфтани суннат аст.

**– ФАСЛ –**
**(Хашм рондан то чи ҳад равост)**

Бидон, ки агар касе зулме кунад ё сухани зишти муваҳҳиш гӯяд, авлотар он бошад, ки хомӯш бошад ва фуҳш нагӯяд ва ҷавоб надиҳад; валекин хомӯшӣ воҷиб нест ва андар ҳар ҷавобе низ рухсат нест ва муқобилаи дашном ба дашном ва ғайбат ба ғайбат мисли он раво набувад, ки бад-ин сабаб таъзир[1] воҷиб ояд, аммо агар сухани дурушт гӯяд ва андар он дурӯғе набошад, рухсат аст ва он чун қассос бувад ва ҳарчанд расул — саллаллоҳу ва саллам — гуфтааст: «Агар касе туро айб кунад, бад-он чи андар туст, ту вайро айб макун, бад-он чи андар вай аст»: ин бар тариқи

[1] Навъе ҳад ва муҷозоти шаръӣ.

истеҳбоб аст ва воҷиб нест ногуфтан — чун дашном додан ва нисбат ба зино набошад — далел бар ин он аст, ки расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам мегӯяд «Алмустабони мо қоло фаҳува ъала-л-боди ҳатто йатаъадди-л-мазлуму, ҳар ду кас, ки якдигарро ҷафо гӯянд, бар он бошад, ки ибтидо кард, то он гоҳ ки мазлум аз ҳад даргузарад», пас вайро ҷавобе бинҳод пеш аз он, ки аз ҳад даргузарад ва Оиша разийаллоҳу анҳо ҳамегӯяд: занони расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам ва ризвонуллоҳу алайҳунна — Фотимаро — салавотуллоҳу алайҳо — пайғоме дода буданд, ки расулро бигӯ, ки инсофи мо ва Оиша нигоҳ дор, ки ту вайро дӯст ҳамедорӣ ва ба вай майл ҳамекунӣ ва расул алайҳиссалом хуфта буд, ки Фотима разийаллоҳу анҳо пайғом дод, гуфт: «Ё Фотима, он чӣ ман дӯст дорам, ту надорӣ», гуфт: «Дорам, ё расулуллоҳ». Гуфт: «Оишаро дӯст дор, ки ман дӯст дорам вайро», пас наздики занон шуд ва ҳикоят кард; гуфтанд: мо инро сипарӣ накунем, Зайнабро разийаллоҳу анҳо бифристоданд, ҳам аз ҷумлаи занони расул буд алайҳиссалом ва бо ман даъвои баробарӣ кардӣ, андар дӯстӣ. Расул алайҳиссалом биёмад ва гуфт: «Духтари Абӯбакр чунин ва духтари Абӯбакр чунон ва ҷафо ҳамегуфт ва ман хомӯш ҳамебудам, то дастуре дод ба сухан андар омадам ва ҷавоб ҳамедодам ва ҷафо ҳамегуфтам, то он гоҳ, ки маро даҳон хушк шуд ва вай оҷиз омад, пас расул алайҳиссалом гуфт: «Вай духтари Абӯбакр аст ва шумо ба сухан бо вай барнаёед. Пас, ин далел аст, ки ҷавоб раво бошад, чун ба ҳақ равад ва дурӯғ набошад, чунон ки гӯяд: ё аҳмақ, ё ҷоҳил, шарм дор ва хомӯш бош, ки ҳеч одамӣ аз ҳамоқат ва ҷаҳл холӣ набошад ва бояд ки забонро одати фаролафзӣ кунад, ки бас зишт набошад, ки дар вақти хашм он гӯяд, то фуҳш наравад бар забонаш, чунон ки гӯяд: ё мутахаллиф ва мудаббир ва нокас ва ноҳамвор ва бевафо ва бенаво ва амсоли ин. Ва дар ҷумла чун дар ҷавоб омад, бар ҳад биистодан душвор бувад, бад-ин сабаб ҷавоб нододан авлотар бувад. Яке Абӯбакри Сиддиқро разийаллоҳу анҳу дар пеши расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам ҷафо мегуфт ва вай хомӯш мебуд ва чун дар ҷавоб омад, расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам бархост, гуфт: «То акнун менишастӣ, чун ҷавоб гуфтан гирифтам бархостӣ», гуфт: «То хомӯш будӣ, ҷавоби ту фариштае медод, чун ту гуфтан гирифтӣ, шайтон омад, нахостам, ки ббо шайтон бинишинам».

Ва расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам гуфт, ки: «Одамиён бар табақот офаридаанд: кас бошад, ки дер хашмгин шавад ва дер хушнуд шавад ва кас бошад, ки зуд хашмгин шавад ва зуд хушнуд шавад ва ин дар муқобилаи он афтад ва беҳтарини шумо он бошад, ки дер хашмгин шавад ва зуд хушнуд шавад ва бадтарин он бувад, ки зуд хашмгин шавад

ва дер хушнуд шавад».

## – ФАСЛ –
## (Кини фарзанд хашм аст)

Бидон, ки ҳар кӣ хашм фурӯ хӯрад ба ихтиёр ва диёнат муборак ояд, аммо агар аз аҷз ва зарурат фурӯ хӯрад андар ботини вай гирд ояд ва уқда гардад ва расул алайҳиссалом мегӯяд: «Ал-мӯъмину лайса биҳуқудин», яъне мӯъмини киндор набувад; пас кини фарзанд хашм аст ва аз вай ҳашт офат падид ояд, ки ҳар яке сабаби ҳалоки дин бувад:

**Аввал** —ҳасад, то ба шодии он кас андӯҳгин бувад ва бо андӯҳи вай шодмона бувад;

**Дуввум** — он, ки шамотат кунад ва шодмонӣ кунад, ки балое ба вай расад ва онҳо изҳор кунад;

**Саввум** — он, ки забон аз вай бозгирад ва салом накунад ва ҷавоби саломи ӯ бознадиҳад;

**Чаҳорум** — он, ки ба чашми ҳақорат ва кӯчак дошт ба вай нигарад;

**Панҷум** — он, ки забон ба вай дароз кунад ва дурӯғу фуҳш ва ошкоро кардани аврату асрори вай;

**Шашум** — он, ки вайро муҳокот кунад ва сухрият кунад;

**Ҳафтум** он, ки андар гузордани ҳаққи вай тақсир кунад ва силати раҳм бозгирад ва мазлимати вай бознадиҳад ва аз вай ҳалолӣ нахӯрад;

**Ҳаштум** — он, ки вайро бизанад ва биранҷонад — чун фурсат ёбад — ва агар дигаре занад ва биранҷонад, манъ накунад ва бад-он ризо диҳад.

Пас, агар касе бошад, ки диёнат бар вай ғолиб бошад ва ҳеч чиз накунад, ки андар он маъсияте бувад, ҳам аз он холӣ набошад, ки эҳсони худ аз вай бозгирад ва бо вай рифқ накунад дар корҳо ва дар кори вай муъин набошад ва бар вай дуову сано нагӯяд: аз савоби ин ҳама бозмонад ва дар нуқсон бувад ва чун Мусаттаҳ, ки хеши Абӯбакр буд[1], андар воқеаи Афк[2] Оишаро разийаллоҳу анҳо сухан гуфт ва Абӯбакр разийаллоҳу анҳу ӯро нафақа медодӣ, бозгирифт ва савганд хӯрд, ки низ надиҳад, ин оят фуруд омад: «Ва ло йаътали авлу-л-фазли минкум, то он ҷо ки ало туҳиббуна ан йағфируллоҳу лакум — яъне савганд махӯред, ки некӯӣ накунед ва ё касеро, ки ҷафо кард, дӯст надоред, ки Худой субҳонаҳу ва таъоло шуморо биёмурзад». Абӯбакр разийаллоҳу анҳу гуфт: «эй валлоҳ,

---

[1] Монанди касе шудан дар гуфтор ва рафтор — адои касеро даровардан.

[2] Достон ва суханоне, ки аз бозпас мондани шутури Оиша аз қофила ва ёрони вай, сари забонҳо афтод.

дӯст дорам ва бо сари нафақа додан шуд. Пас, ҳар касро, ки аз дигаре кина дар дил бувад, аз се ҳол холӣ набувад. **Аввал** — муҷоҳида кунад бо хештан, то бо вай некӯӣ кунад ва муроот бияфзояд — ва ин дараҷаи сиддиқон аст. **Дуввум** — он, ки некӣ накунад ва зиштӣ низ раво надорад ва накунад — ва ин дараҷаи порсоён аст. **Саввум** — он, ки зиштӣ ва бадӣ кунад — ва ин дараҷаи фосиқон ва золимон аст ва ҳеч қурбат азимтар аз он нест, ки некӯӣ кунӣ бо касе, ки бо ту зиштӣ кунад, агар натавонӣ, боре афв кунӣ, ки афвро фазилат бисёр аст ва бузург аст. Ва расул алайҳиссалом гуфт: «Се чиз аст, ки бад-он савганд тавонам хӯрд, ҳеч мол аз садақа додан ноқис нашавад ва ҳеч кас афв накунад касеро, ки Худой субҳонаҳу ва таъоло вайро зиёдат диҳад андар қиёмат ва ҳеч кас дар суол ва гадоӣ бар худ накушояд, ки на Ҳақ субҳонаҳу ва таъоло дари дарвешӣ бар вай нагушояд ва Оиша разийаллоҳу анҳо ҳамегӯяд: ҳаргиз надидам, ки расул алайҳиссалом бар он чи ҳаққи вай бувад мукофот кард, илло он чи ҳуқуқу ҳудуди шаръ бувад ва миёни ҳеч ду кор вайро мухайяр накарданді, ки на осонтарин бар халқ ихтиёр кардӣ, магар ки маъсият будӣ. Ақабат ибни Омир разийаллоҳу анҳу гӯяд: «Расул алайҳиссалом дасти ман бигирифт ва гуфт: огоҳ кунам туро, ки фозилтарин ахлоқи аҳли дунё ва охират чист?» Гуфтам: «Оре, ё расулуллоҳ». Гуфт: «Ҳар кӣ аз ту бибарад ту бо вай бипайванд ва ҳар кӣ туро маҳрум кунад, ту вайро ато деҳ ба вақти тавоноӣ ва ҳар кӣ бар ту зулм кунад, вайро афв кун». Ва расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам гуфт, ки: «Мӯсо алайҳиссалом гуфт: «Бор Худоё, аз бандагони ту кадом азизтаранд ба наздики ту?» Гуфт: «Он, ки афв кунад бо тавоноӣ». Ва гуфт: «Ҳар кӣ бар золими хештан дуои бад кард, ҳаққи хештан ботил кард». Ва расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам чун Макка биситад, бар Қурайш даст ёфт — ва бо вай ҷафо бисёр карда буданд ва ҳаметарсиданд ва дил аз ҷон баргирифта буданд — расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам даст бар дари Каъба ниҳод ва гуфт: «Худой яке аст ва вайро шарик нест, ваъдаи худ рост кард ва бандаи худро нусрат дод ва душманони худро ҳазимат кард, чӣҳамебинед ва чӣҳамегӯед?» Гуфтанд: чӣ гӯем, имрӯз даст дасти туст? Гуфт: «Он гӯям, ки бародарам Юсуф алайҳиссалом гуфт». Чун бар бародаронаш даст ёфт ва гуфт: «Ло тасриба ъалайкуму-л-йавма» ҳамаро эмин бикард ва гуфт: «Касеро бо шумо кор нест».

Ва расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам гуфт: «Дар қиёмат нидо кунанд ва овоз диҳанд, ки бархезед, ҳар кӣ афв кардааст ва музди вай бар Ҳақ субҳонаҳу ва таъоло аст, чандин ҳазор халқ бархезанд ва ба биҳишт шаванд бе ҳисоб, ки афв карда бошанд аз марду зан». Ва Муовия гуфт:

«Андар хашм сабр кунед, то фурсат ёбед, чун фурсат ёфтед ва тавоно шудед, афв кунед». Ва якеро дар пеши Ҳишом оварданд, ки ҷинояте карда буд, сӯҳбати хештан гуфтан гирифт, Ҳишом гуфт: «Пеши ман ҷадал мегӯӣ?» Гуфт: «Йавма таъти куллу нафсин туҷодилу ъан нафсиҳо»[1] пеши Ҳақ таъоло ҷадал метавон гуфт дар изҳор кардани узри хеш, чаро пеши ту натавон гуфт? Гуфт: «Бигӯ, то худ чӣ мегӯӣ». Ва Ибни Масъудро разийаллоҳу анҳу чизе бидуздиданд, мардумон бар дари Каъба гирд кард ва гуфт: «Бор Худоё, агар ба сабаби ҳоҷате кардааст, муборакаш бод ва агар ба даделе маъсият баргирифтааст, охир гуноҳони вай бод. Ва Фузайл — раҳматуллоҳи алайҳи — ҳамегӯяд: мардеро дидам андар тавоф зари вай бибурданд, ӯ мегирист, гуфтам: ба зар ҳамегирйӣ? Гуфт: «На, ки тақдир кардам, ки андар қиёмат некии вай бо ман диҳанд ва ҳеч узр надорад, маро бар вай раҳмат омад». Ва андар Инҷил аст, ки: ҳар кӣ бар золими хеш омурзиш хоҳад, шайтон аз вай ҳазимат шавад; пас, бояд ки чун хашм падид ояд, афв кунад ва дар корҳо рифқ кунад, то хашм пайдо нашавад. Ва расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам гуфт: «Ё Оиша, ҳар киро аз рифқ баҳраманд карданд, баҳраи хеш аз дину дунё биёфт ва ҳар киро аз рифқ маҳрум карданд, аз хайри дину дунё маҳрум монд. Ва гуфт: «Ҳақ субҳонаҳу ва таъоло рафиқ аст, рифқ дӯст дорад ва он чӣ ба рифқ диҳад, ҳаргиз ба унф надиҳад. Ва Оиша разийаллоҳу анҳо ҳамегӯяд: андар ҳама корҳо рифқ нигоҳ доред, ки дар ҳеч кор рифқ андар нарасид, ки на онро ороста гардонид ва аз ҳеч кор рифқ бурида нашуд, ки онро зишт нагардонид.

### Пайдо кардани ҳасад ва офоти он

Бидон, ки аз хашм ҳиқд хезад ва ҳасад аз ҷумлаи муҳликот аст ва расул — алайҳиссалам — гуфт: «Ҳасад кирдори некӯро ночиз гардонад». Ва гуфт: «Се чиз аст, ки халқ аз он холӣ набувад: гумони бад ва фоли бад ва ҳасад ва шуморо биёмӯзам, ки илоҷи ин чист: чун гумони бад барӣ бо хештан, таҳқиқ макун ва бар он маист ва чун фоли бад бинӣ, ин эътимод макун ва чун ҳасад падид ояд, забону даст аз муомилаи бадон нигоҳ дор». Ва гуфт саллаллоҳу алайҳи ва саллам: «Андар миёни шумо пайдо омадан гирифт, он ки уммати бисёр пеш аз шумо ҳалок кард ва он ҳасаду душманӣ ва адоват аст ва бад-он Худой, ки ҷони Муҳаммад дар ҳукми вай аст, ки дар биҳишт нашавӣ, то имон надорӣ ва имон надоред, то якдигарро дӯст набошед ва хабар диҳам шуморо, ки он ба чи ҳосил ояд:

[1] Рӯзе, ки ҳар кас барои худ мекӯшад ва муҷодила мекунад (рӯзи қиёмат).

салом бар якдигар фош доред». Мӯсо алайҳиссалом гӯяд: мардеро дидам андар сояи арш, пурсидам, ки вай кист? Гуфтанд: вай азиз аст наздики Ҳақ субҳонаҳу ва таъоло, ки ӯҳаргиз ҳасад накардааст ва андар падару модар оқ набудааст ва наммомӣ накардааст. Ва Закариё алайҳиссалом гӯяд, ки: Ҳақ субҳонаҳу ва таъоло ҳамефармояд, ки: ҳосид душмани неъмати ман аст ва бар қазои ман хашм ҳамегирад ва қисмат, ки ман миёни бандагон кардаам, ҳаменаписандад. Ва расул алайҳиссалом ҳамегӯяд: «Шаш гурӯҳ ба шаш гуноҳ андар дӯзах шуданд бе ҳисоб: амирон ба ҷавр ва араб ба таассуб ва молдорон ба кибр ва бозаргонон ба хиёнат ва аҳли русто ба нодонӣ ва уламо ба ҳасад». Ва Анас разийаллоҳу анҳу ҳамегӯяд: як рӯз пеши расул алайҳиссалом нишаста будам, гуфт: «Ин соат касе аз аҳли биҳишт андар ояд» ва марде аз ансор даромад, наълайн аз дасти чап даровехта ва об аз маҳосини вай ҳамечакид, ки таҳорат карда буд; дигар рӯз ҳамчунин бигуфт ва ҳам вай андар омад, то се рӯз бибуд ва Абдуллоҳ ибни Амр ибни Ос разийаллоҳу анҳу хост, ки бидонад, ки вайро чи кирдор аст, наздики вай шуд ва гуфт: «Бо падар ҷанг кардаам ва ҳамехоҳам, ки се шаб наздики ту бошам», гуфт: «Раво бувад», андар он се шаб нигоҳ кард вайро амале зиёдат надид ба ҷуз он, ки чун дар хоб даромадӣ, Ҳақ субҳонаҳу ва таъолоро ёд кардӣ, пас вайро гуфт: «Ман ҷанги падар накарда будам, валекин аз расул алайҳиссалом чунин шунидам, хостам, ки амали ту бишиносам», гуфт: «Ин аст амали ман, ки дидӣ»: чун бирафт, овоз дод ва гуфт: «Як чиз ҳаст, ки ҳаргиз бар ҳеҷ кас ҳасад накардам, ки хайре ба вай расидааст», гуфт: «Пас ин дараҷаи он аст». Ва Авн ибни Абдуллоҳ разийаллоҳу анҳо якеро аз мулук панд дод ва гуфт: «Дур бош аз кибр, ки аввали ҳама маъсиятҳо, ки кардаанд, аз кибр бувад, ки иблис аз кибр суҷуд накард; ва дур бош аз ҳирс, ки Одамро алайҳиссалом аз биҳишт ҳирс берун овард; ва дур бош аз ҳасад, ки аввал хуни ноҳақ, ки рехтанд, ба ҳасад буд; писари Одам бародари хешро бикушт! Ва чун сифоти поки Ҳақ субҳонаҳу ва таъоло гӯянд ё ҳадиси саҳоба кунанд, хомӯш бош ва забон аз фузул нигоҳ дор. Ва Бикр ибни Абдуллоҳ гӯяд: марде буд ба назди подшоҳе ва ҳар рӯз бархостӣ ва гуфтӣ: бо некӯкор некӯкорӣ кун, ки бадкирдорро кирдори бади вай кифоят кунад, подшоҳ вайро азиз доштӣ бар он, яке вайро ҳасад кард ва гуфт: «Вай ҳамегӯяд, ки маликро ганди даҳон ҳамеояд», гуфт: «Далел чист?» Гуфт: «Он ки вайро наздики хеш хонӣ, даст ба бинии хеш бозниҳад, то бӯй нашунавад», он гоҳ биёмад ва он мардро ба хона бурд ва таоме дод, ки андар вай сир буд, пас малик вайро ба наздики худ хонд. Вай даст ба даҳон бозниҳод, малик пиндошт, ки он мард рост гуфтааст,

маликро одат буд, ки бароти хилъат ва сиёсат, ҳар ду ба хати хеш навиштӣ ва мӯҳр карда бидодӣ, бароти сиёсат бинавишт ва мӯҳр кард ва ба вай дод, ӯ пиндошт, ки бароти хилъат аст: чун берун омад, ҳамон мард рафта буд, то боздонад, ки ҳоли вай ба чӣ анҷомад, чун берун омад ва барот дошт, гуфт: «Чист?» Гуфт: «Бароти хилъат аст». Гуфт: «Чун ҳаққи нону намак дорем, исор ба ман кун». Гуфт: «Кардам», аз вай биситад ва пеши омил бурд. Гуфт: «Фармудааст, ки туро бикушанд ва пӯст ба коҳ биёкананд». Гуфт: «Аллоҳ, Аллоҳ ин дар ҳаққи дигаре набиштаанд, руҷӯъ кун бо малик». Гуфт: «Дар фармони малик руҷӯъ набувад», вайро бикушт, дигар рӯз он мард пеши малик биистод ва ҳамон бигуфт, маликро аҷаб омад, Гуфт: «Он хат чӣ кардӣ?» Гуфт: «Фулон аз ман бихост, ба вай бахшидам». Гуфт: «Ӯ мегӯяд, ки ту маро чунину чунин гуфтӣ?» Гуфт: «Нагуфтам». Гуфт: «Даст ба даҳан чаро бозниҳодӣ?» Гуфт: «Он мард маро сир дода буд». Малик гуфт: «Сухан ҳаррӯза бозгӯй», бозгуфт, ки бадкирдорро бади хеш кифоят кунад. Гуфт: «Марде, ки ҳасад барад ва маро ба гумони бад андозад, то бегуноҳеро ҳалок кунам, худ ҳалоки ӯ авло, бади вай ҳам ба вай бозрасид». Ибни Сирин — раҳматуллоҳи алайҳи — ҳамегӯяд: ҳеч касро бар дунё ҳасад накардам, бо худ гуфтам, агар аҳли биҳишт бошам, он қадар неъмат мукаддар чи қадр орад ва агар наъузубиллоҳ аз аҳли дӯзах бошам, агар ҷумлаи дунё маро бошад, чи суд кунад? Ва аз Ҳасани Басрӣ — раҳматуллоҳи алайҳи — пурсиданд, мӯъмин ҳасад кунад? Гуфт: «Писарони Яъқубро алайҳиссалом фаромӯш кардаӣ, кунад, валекин чун ранҷе бувад дар сина ва берун наяфканад, ба муомилат зиён надорад». Ва Бӯдардо разийаллоҳу анҳу мегӯяд: ҳар кӣ аз марг бисёр ёд оварад, вайро на шодӣ бувад ва на ҳасад.

## Пайдо кардани ҳақиқати ҳасад

Бидон, ки ҳасад он бувад, ки касеро неъмате расад, ту онро кореҳ бошӣ ва заволи он неъматро хоҳон бошӣ, ин ҳаром бошад, ба далели ахбор ва ба далели он, ки кароҳият дар қазо ва ҳукми офаридгор аст ва хубси ботин аст, ки неъмате, ки туро нахоҳад буд, дигареро завол хостани он ба ҷуз аз хубс набошад, лекин агар онро завол нахоҳад ва худро мисли он хоҳад ва он неъматро кореҳ набошад, онро ғибтат ва мунофаса низ гӯянд ва ин агар дар коре динӣ бошад, маҳмуд бувад ва бошад, ки воҷиб бувад, ки Ҳақ таъоло мефармояд: «Ва фӣ золика фалйатанофиси-л-мутанофисуна»[1] ва гуфт, ки: «Собиқу ило мағфиратин мин раббикум», яъне

---

[1] Дар ин (биҳишт) биистӣ, ки рақобат ва ҳамчашмӣ кунанд рақибон.

хештанро дар кори дин дар пеши якдигар афканед. Ва расул алайҳиссалом гуфт: «Ҳасад нест, магар андар ду чиз: яке — марде, ки Ҳақ субҳонаҳу ва таъоло ӯро илмеву моле диҳад ва андар моли хеш ба илм кор ҳамекунад ва дигареро илму зӯҳди бе мол диҳад, гӯяд: агар маро низ мол будӣ, ҳамон кор кардаме, ҳар ду андар музд баробаранд ва агар мол дар маъсият нафақа кунад ва дигаре гӯяд: агар маро низ будӣ, ҳам он кардаме, ҳар ду дар базаҳ баробар бошанд, пас ин мунофисаро низ ҳасад гӯянд, валекин дар вай ҳеч кароҳияти неъмати дигаре нест ва кароҳияти неъмати дигарон худ раво нест, магар неъмате ба золиме ва фосиқе расад, ки олати фасод ва зулми вай бошад, раво бувад, ки заволи он неъмат хоҳад ва ба ҳақиқати нобудани зулм ва фисқ хоста бошад на заволи неъматро, нишони он бувад, ки агар тавба кунад, он кароҳият намонад ва давоми он неъмат хоҳад ва ин ҷо дақиқае аст, ки касеро неъмате доданд ва вай хештанро он неъмат бар дили вай мисли он хоҳад, чун набувад, бошад, ки тафовутро кореҳ бошад, пас бархостани тафовут ба завол сабуктар бошад аз бимондани неъмат ва бими он бувад, ки табъ аз ин боист холӣ набувад, валекин чун инро кореҳ бошад ва чунон бошад, ки агар ба дасти вай кардандӣ, он неъмат аз вай бинагардонидӣ, бад-он миқдор, ки дар табъ бошад, маъхуз набувад.

## Пайдо кардани илоҷи ҳасад

Бидон, ки ҳасад бемории азим аст дилро ва илоҷи вай ҳам маъҷуни илму амал аст.

**Аммоилмӣ** он аст, ки бидонад, ҳасад зиёни вай аст андар дунё ва охират ва суди маҳсуди вай аст андар дунё ва охират; аммо он, ки зиёни дунё вай аст, он ки: ҳамеша андар ғаму андеша ва азоб бошад, ки ҳеч вақт холӣ набувад аз неъмате, ки ба касе ҳамерасад ва чунон ки ҳамехоҳад, ки душмани вай дар ранҷ бошад, худ чунон бошад ва бад-он сифат бувад, ки душмани худро чунон мехоҳад, чи ҳеч ғам азимтар аз ғами ҳасад нест, пас чи беақлӣ бошад, беш аз он ки ба сабаби хасм хештанро ҳама рӯз ранҷур дорӣ ва хасмро ҳеч зиён на аз ҳасади ту, ки он неъматро муддате аст дар тақдир ва қазо, Ҳақ субҳонаҳу ва таъоло, ки на пеш буду на пас ва на кам буду на беш, ки сабаби он тақдир азалӣ аст ва гурӯҳе онро нектолеъӣ гӯянд ва баҳри сифати ҳама, ки гӯянд муттафиқанд, ки тағайюрро бад-он роҳ нест. Ва бад-ин сабаб бувад, ки яке аз анбиё дармонда буд бо зане, ки ӯро салтанате буд ва шикояти бисёр мекард ба Худои таъоло, ваҳй омад: «Фарра мин қуддомиҳо ҳатто танқазийа аййомуҳо — аз пеши ӯ бигурез,

то муддате ӯ бигузарад», ки он муддат, ки дар азал тақдир кардаанд ҳаргиз бинагардад. Ва яке аз анбиё салавотуллоҳу алайҳим аҷмаъин — андар балое монда буд, бисёре дуо ва зорӣҳамекард, то ваҳй омад бар вай, ки: он рӯз, ки осмону заминро тақдир кардам, қисмати ту ин омад, чи гӯӣ, қисмат аз сар гирам барои ту?

Ва агар касе хоҳад, ки ба ҳасади вай неъмате ботил шавад, ҳам зиён бо вай гардад, ки он гоҳ ба ҳасади дигаре неъмати вай низ ботил шавад; ва ба ҳасади куффор низ неъмати имони вай ботил шавад, чунон ки Ҳақ таъоло мегӯяд: «Ваддат тоифатун мин аҳли-л-китоби лав йузиллунакуму»[1] пас ҳасад азоби ҳосид аст ба нақд, аммо зарари охират бештар, ки хашми вай аз фазои Худост ва инкори вай бар қисмате, ки вай ба камоли ҳикмати худ кардааст ва касеро ба сирри он роҳ надодааст ва чӣҷиноят бувад дар тавҳид беш аз ин ва он гоҳ шафқат ва насиҳати мусулмонӣ даст бидошта бувад, ки эшонро бад хоста бувад ва бо иблис дар ин хост ҳамбоз[2] бошад ва чӣ шумӣ бувад беш аз ин?! Ва аммо он, ки маҳсудро суд дорад, дар дунё он аст, ки чӣ хоҳад ҷуз он ки ҳосиди вай дар азоб бувад ҳамеша ва чӣ азоб бувад беш аз ҳасад, ки ҳеч золим нест, ки бо мазлум монад[3], ҷуз ҳосид ва маҳсуд, агар аз марги ту хабар ёбад, бояд бидонад, ки аз азоби ҳасад растӣ, ранҷур шавад, ки ҳамеша он хоҳад, ки вай дар неъмат маҳсуд бошад ва ту дар ранҷи ҳасад; ва аммо манфиати динии маҳсуд он бошад, ки: вай мазлум бошад ба зулми ҳосид ва бошад, ки ҳосид ба забон ва муомилат низ ба сабаби ҳасад таъаддӣ кунад ва ба он ҳасаноти ҳосид бо девон маҳсуд шавад ва саййиъоти маҳсуд бо гардани ҳосид ниҳанд, пас хостӣ, ки неъмати дунё аз вай бишавад, бинашуд ва неъмати ӯ дар охират низ биафзуд ва туро азобу ранҷи дунё нақд шуд ва азоби охиратро бунёд афкандӣ, пас пиндоштӣ, ки дӯсти худӣ ва душмани вай. Чун бидидӣ, баракс омад: душмани худӣ ва дӯсти вайӣ ва худро ранҷур медорӣ ва иблисро, ки душмани меҳини туст, шод медорӣ, ки иблис чун дид, ки туро неъмати илму варағ ва ҷоҳу мол нест, тарсид, ки агар бад-он розӣ бошӣ, савоби охират ҳосил ояд, хост, ки савоби охират аз ту фавт шавад ва кард, ки ҳар кӣ аҳли илму дин дӯст дорад ва ба ҷоҳу ҳишмати эшон розӣ бувад, фардо вай бо эшон бошад, ки расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам гуфт, ки: ҳар кӣ касеро дӯст дорад, фардо бо вай бувад, чи гуфтаанд: мард он аст, ки ё олим аст ё мутааллим ё дӯстдори эшон аст ва ҳосид аз ин ҳар се маҳрум аст ва мисли ҳосид чун касе аст, ки санге бар

---

[1] Орзу кардаанд гурӯҳе аз дорандагони китоб, ки шуморо гумроҳ созанд.

[2] Анбоз — шарик.

[3] Ба мазлум шабеҳ ва монанд бошад.

боло андозад, то ба душмани худ занад: бар вай наёяд ва бозгардад ва бар чашми рости вай ояд ва кӯр шавад ва хашм зиёда шавад, дигар бор сахттар андозад ва ҳам бозгардад ва бар чашми дигараш ояд, пас дигар бор сахттар андозад ва боз барафтад ва сари вай бишканад ва ҳамчунин мекунад ва душман ба саломат, душманон вайро мебинанд ва механданд ва ин ҳоли ҳосид аст ва сухрияти шайтон бувад: ин ҳама офати ҳасад аст, пас агар бад-он кашад, ки ба дасту забон таъаддӣ кунад ва ғайбат кунаду дурӯғ гӯяд ва аз ҳақ инкор кунад, мазлимаи он худ бисёр бувад. Пас, ҳар кӣ бидонад, ки ҳасад заҳри қотил аст, агар ақл дорад, он ҳасад аз вай бишавад.

**Ва аммо илоҷи амалӣ** он аст, ки ба муҷоҳидат исботи ҳасадро аз ботини худ биканад, ки сабаби ҳасад кибр аст ва уҷбу адоват ва дӯстии ҷоҳ ва хашму ғайри он, чунон ки андар хашм гуфтем, бояд ки ин усул ба муҷоҳида аз дил қалаъ кунад ва мусаххали ин бувад, то худ ҳасад набувад, аммо чун ҳасад падид омад, таскин кунад, бад-он ки ҳар чӣҳасад фармояд, ба хилофи он кунад: чун андар вай таън кунед, сано гӯяд ва чун такаббур кунад, тавозӯъ кунад ва чун фармояд, ки андар изолати неъмати вай саъй кунад, ӯ ёрӣ диҳад; ва ҳеч илоҷ чунон набувад, ки андар ғайбати вай сано гӯяд ва кори вайро боло ҳамедиҳад, то чун ҳамешунавад, дили вай хуш ҳамегардад ва адоват мунқатеъ шавад, чунон ки Ҳақ субҳонаҳу ва таъоло фармудааст: «Идфаъ биллати ҳийа аҳсану фаиз аллази байнака ва байнаҳу адоватун каиннаҳу валийун ҳамимун»[1] ва шайтон ин ҷо гӯяд, агар тавозӯъ кунӣ ва биравӣ сано гӯӣ, он бар аҷзи ту ниҳанд, пас ту мухайярӣ, хоҳ фармони Ҳақ таъоло бар ва хоҳ фармони иблис ва бидон, ки ин дору азим нофеъ аст, валекин талх аст ва сабр натавон кард бар вай, илло ба қуввати илм, ки бишиносад, ки наҷоти вай дар дину дунё дар ин аст ва ҳалоки ӯ дар дину дунё дар ҳасад аст ва ҳеч дорубе сабр бар талхӣ ва ранҷ мумкин нест, тамаъ аз ин бибояд бурид, пас чун эҳтиёҷи беморӣ омад, ба умеди шифо бо ранҷ ва талхӣ дору ҳамебояд сохт ва илло ҳалоки бемор бошад.

## – ФАСЛ –
## (Офати ҳасадро чи гуна аз дил бояд канд)

Бидон, ки агар бисёр муҷоҳидат бикунӣғолиб он бувад, ки миёни касе, ки туро ранҷонида бошад ва касе, ки дӯст бошад, фарқ ёбӣ, дар дилу

---

[1] Бадиро ба некӣ сазад, ки он беҳтар аст, то он кас, ки миёни ту ва ӯ душманӣ аст, чун дӯсту хешованди ту шавад.

неъмату меҳнат ҳар ду наздики ту баробар набошад, балки неъмат ва роҳати душманро кореҳ бошӣ ба табъ; ва ту мукаллаф наӣ бад-он ки табъро бигардонӣ, ки ин андар қудрати ту нест, аммо ба ду чиз мукаллафӣ: яке он, ки ба қавлу феъл ин изҳор накунӣ ва дигар он, ки ба ақл ин сифатро кореҳ бошӣ ва хоҳони он бошӣ, ки ин сифати мазмум аз ту бишавад, чун ин бикардӣ аз вуболи ҳасад бирастӣ ва агар ба қавлу феъл изҳор накунӣ ва андар ботини ту кароҳияте набошад, ин сифатро, ки дар худ меёбӣ, гурӯҳе гуфтаанд, ки: бад-он маъхуз набошӣ, дуруст он аст, ки маъхуз бошӣ, ки ҳасад ҳаром аст ва ин амали дил аст на амали тан ва ҳар кӣ ранҷи мусулмоне хоҳад ва ба шодии ӯ андӯҳгин бошад, лобуд бояд маъхуз бувад, магар ки ин сифатро кореҳ бошад, он гоҳ аз вуболи ин халос ёбад. Аммо аз ҳасад ба куллӣ касе халос ёбад, ки тавҳид бар вай ғолиб бошад ва вайро дӯсту душман набувад ва ҳамаро ба чашми бандагии Ҳақ субҳонаҳу ва таъоло бинад ва ин ҳолате нодир бошад, чун барқ, ки дарояд ва бишавад ва ғолиб он бувад, ки субот накунад.

## АСЛИ ПАНҶУМ

### Дар илоҷи дӯстии дунё ва пайдо кардани он, ки ҳубби дунё сари ҳама гуноҳон аст

Бидон, ки дунё сари ҳама шарҳост ва дӯстии вай асли ҳама маъсиятҳост ва чӣ бошад аз он батар, ки душмани Ҳақ таъоло ва душмани дӯстони Ҳақ субҳонаҳу ва таъоло бувад ва дӯсти душманони Худой бувад: аммо душманӣ ба Ҳақ таъоло бад-он кунад, ки роҳи Ҳақ таъоло бар бандагон бизанад, то ба вай нарасад ва душманӣ бо дӯстони Худо ба он кунад, ки хештанро ҷилва ҳамекунад ва дар чашми эшон ҳамеорояд, то дар сабр аз вай шарбатҳои талх ҳамехӯранд ва ранҷи он ҳамекашанд; ва аммо дӯстӣ бо душманони Ҳақ субҳонаҳу ва таъоло бад-он кунад, ки эшонро ба макр ва ҳилат ба дӯстии хеш мекашад ва чун ошиқи вай шуданд, аз эшон дур ҳамешавад ва ба дасти душманони эшон мешавад ва масали ӯ чун зани нобакор аст, ки мард ба мард ҳамегардад, то дар ин ҷаҳон гоҳе дар таҳаммули ранҷ бо вай будан ва тартиби асбоби вай бошанд ва гоҳе андар фироқ ва ҳасрати вай ва дар охират хашми субҳонаҳу ва таъоло ва азоби вай ҳамебинанд ва аз дом ва балои дунё нараҳад, илло касе, ки ба ҳақиқат вайро ва офоти вайро бишиносад ва аз вай бипарҳезад, чунон ки аз ҷодувон бипарҳезанд, ки расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам гуфт:

«Бипарҳезед аз дунё, ки ӯҷодутар аз Ҳоруту Морут аст». Ва мо ҳақиқати дунё ва офоти вай ва амсоли талбисҳои вай андар унвони саввум, дар аввали китоб бигуфтаем ва ин ҷо ахборе, ки дар мазаммати вай омадааст, бигӯем. Оёти Қуръон дар он бисёр аст ва мақсуди Қуръон ва кутуби анбиё ва фиристодани эшон ҳама он аст, то халқро аз дунё ба охират хонанд ва то офату балоҳо ва меҳнати дунё бо халқ бигӯянд, то аз он ҳазар кунанд.

## Пайдо кардани мазаммати дунё ба ахбор

Бидон, ки расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам рӯзе ба гӯсфанди мурдае бигузашт, гуфт: «Бибинед, ки ин мурдор чи гуна хор аст, ки касе ба вай нанигарад! Бад-он Худой, ки нафси Муҳаммад ба дасти қудрати вай аст, ки дунё бар Ҳақ субҳонаҳу ва таъоло хортар аз ин аст ва агар наздики вай дунёро ба пари пашшае маҳал будӣ, ҳеч кофирро шарбате об надодӣ». Ва гуфт: «Дӯстии дунё сари ҳама гуноҳон аст». Ва гуфт: «Дунё малъун аст ва ҳар чӣ дар вай аст, маълун аст. Илло он чи барои Ҳақ субҳонаҳу ва таъоло бошад». Ва гуфт: «Ҳар кӣ дунё дӯст дорад, охират ба зиён оварад ва ҳар кӣ охиратро дӯст дорад, дунёро ба зиён оварад, пас он чӣ бимонад ихтиёр кунед бар он чӣ намонад». Ва Зайд ибни Арқам ҳамегӯяд: бо Абӯбакр разийаллоҳу анҳу будам, вайро об оварданд, бо ангубин ширин карда, чун ба даҳон наздик бурд, бозгирифт ва бигирист бисёр, чунонки ҳама бигирстем, чун хомӯш шуд, далерӣ наёфт касе, ки пурсидӣ, чун чашм бисутурд, гуфтанд: ё халифаи расулуллоҳ, чӣ буд? Гуфт: «Як рӯз бо расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам – нишаста будем, дидам, ки ба даст чизеро аз худ ҳамекард ва ҳеч чиз надидам — гуфтам: ё расулоолоҳ, он чист? Гуфт: «Дунёст, ки хештанро бар ман арза ҳамекунад, бозомад ва гуфт: «Агар ту ҷастӣ аз ман касоне, ки пас аз ту бошанд, наҷаҳанд, акнун тарсидам, ки дунё маро ёфт, тарк кардам ва бигиристам» ва гуфт расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам: « Ҳақ субҳонаҳу ва таъоло ҳеч чиз наёфарид бар рӯи замин душмантар бар вай аз дунё ва то дунё офарид ҳаргиз ба вай нанигарист». Ва гуфт: «Дунё сарои бесароён аст ва моли бемолон аст ва ҷамъ касе кунад, ки андар вай ақл нест; ва душмане андар талаби вай кунад, ки бе илм бошад ва ҳасад бар вай касе барад, ки бе фиқҳ бошад ва талаби вай касе кунад, ки бе яқин аст». Ва гуфт: «Ҳар кӣ бомдод бархезад ва бештар ҳиммати вай бар дунё бошад, вай на аз дӯстони Худои таъоло аст ва чаҳор хислат мулозими дили вай бошад: андӯҳе, ки бурида нашавад ва шуғле, ки аз он фориғ нагардад ва дарвеше, ки ҳаргиз ба тавонгарӣ нарасад ва умеде, ки ҳаргиз ба ниҳоят нарасад». Ва Бӯҳурайра

гӯяд: як рӯз расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам фармуд: «Хоҳӣ, ки дунё ба ҷумлагӣ ба ту намоям?» Ва маро даст бигирифт ва ба сари саргиндоне бурд, ки андар вай устухони мардум ва устухони чаҳорпой ва хирқапораҳо ва палидиҳои мардум буд ва гуфт: «Ё Абоҳурайра, ин сарҳои пурҳирсу оз будаст, ҳамчун сарҳои шумо ва имрӯз каллаи сар аст бепӯст ва зуд хокистар шавад ва ин наҷосатҳо таомҳои алвон аст, ки ба ҷаҳди бисёр ба даст овarданд ва чунин биандохтанд, ки ҳам аз вай мегурезад ва ин хирқаҳо ҷомаи таҷаммули эшон аст, ки бод мебарад ва ин устухони сутурону маркаби эшон аст, ки бар пушти эшон гирди ҷаҳон ҳамегардиданд, ин аст ҷумлаи дунё, ҳар кӣ бар дунё ҳамегиряд, ҷои гиристан аст, пас ҳар кӣҳозир буданд, ҳама бигиристанд ва расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам гуфт: «Дунёро то биёфаридаанд, миёни осмону замин биёвехтаанд, ки Ҳақ таъоло дар вай нангаристааст ва дар қиёмат гӯяд: маро ба камтарин бандагони хеш деҳ; гӯяд: хомӯш эй ночиз, написандидам дар дунё, ки ту касеро бошӣ, имрӯз писандам?!». Ва гуфт алайҳиссалоту вассалом: «Рӯзи қиёмат гурӯҳе ҳамеоянд, кирдорҳои эшон чанд кӯҳҳои Таҳома[1], ҳама ба дӯзах фиристанд», гуфтанд: ё расулуллоҳ, ҳама аҳли намоз бошанд! Гуфт: «Намоз кунанд ва рӯза доранд ва шаб низ бехоб бошанд, валекин чун аз дунё чизе ёбанд, дар вай ҷаҳанд».

Рӯзе расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам берун омад, саҳобаро гуфт: «Кист аз шумо, ки хоҳад, ки нобино набошад ва Ҳақ таъоло вайро нобино нагардонад? Бидонед: ҳар кӣ андар дунё рағбат кунад ва умеди дароз фаро кашад, Ҳақ субҳонаҳу ва таъоло бар қадри он дили вай кӯр кунад ва ҳар кӣ андар дунё зоҳид бувад ва амали кӯтоҳ кунад, Ҳақ субҳонаҳу ва таъоло вайро аламе бахшад, бе он ки аз касе биёмурзад ва роҳ ба вай намояд, бе он ки далел андар миён бошад». Ва як рӯз расул алайҳиссалом берун омад, Абиубайдаи Ҷарроҳ аз Баҳрайн омада буд ва моле оварда буд ва ансор шунида буданд, дар намози бомдод заҳмат доданд, чун аз намоз салом бидод, ҳама андар пеши вай истоданд, расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам табассуме кард ва гуфт: «Магар шунидаед, ки моле расидааст?» Гуфтанд: оре. Гуфт: «Башорат бод шуморо, ки корҳо хоҳад буд, ки бар он шод шавед ва ман бар шумо аз дарвешӣ натарсам; аз он ҳаметарсам, ки дунё бар шумо резанд, чунон ки бар касоне рехтанд, ки пеш аз шумо буданд ва он гоҳ андар он мунофишат кунед, чунон ки эшон карданд ва ҳалок шавед, чунон ки эшон шуданд». Ва гуфт: «Дил ба ҳеч гуна ба ёди дунё машғул мадоред, ки аз зикри дунё наҳй кардаанд».

Анас разийаллоҳу анҳу мегӯяд: расулро саллаллоҳу алайҳи ва саллам

[1] Кӯҳҳое аст дар Макка.

шутуре буд, ки онро Ғазабо гуфтандӣ — ва ҳеч шутур бо ӯ надавидӣ — як рӯз аъробие шутуре оварда буд ва бо он бидавонид ва андар пеш шуд, мусулмонон ғамнок шуданд, расул алайҳиссалом гуфт: «Ҳақ аст бар Худой таъоло, ки ҳеч чиз андар дунё барнакашад, ки на онро хор гардонад». Ва гуфт: «Пас, аз ин дунё рӯй ба шумо ниҳад ва дини шуморо бихӯрад, чунон ки оташ ҳезум хӯрад». Ва Исо алайҳиссалом ҳамегӯяд: «Дунёро ба худоӣ магиред, то шуморо ба бандагӣ нагирад ва ганҷ чунон ниҳед, ки аз вай натарсед ва ба наздики он ниҳед, ки зоеъ накунад: ки ганҷи дунё аз офат дур набувад ва ганҷе, ки барои Ҳақ таъоло ниҳед, эмин бошад». Ва гуфт: «Дунё ва охират зидди якдигаранд: чандон ки инро хушнуд кунӣ, он нохушнуд гардад». Ва Исо алайҳиссалом гуфт: «Ё ҳавориён, ман дунё андар пеши шумо андар хок афканам, вайро бозмагиред, ки аз палидиии дунё яке он аст, ки маъсияти Ҳақ таъоло ҷуз давре наравад ва дигар палидиии вай он аст, ки ба охират нарасед, то ба тарки ӯ нагӯед, пас берун гузаред аз дунё ва ба иморати вай машғул машавед ва бидонед, ки сари ҳама хатоҳо дӯстии дунё аст». Ва гуфт: «Чунон ки обу оташ андар як ҷой қарор нагирад, дӯстии дунё ва охират андар як дил ҷамъ наёяд». Ва Исоро алайҳиссалом гуфтанд: чаро ҷома накунӣ? Гуфт: «Кӯҳнаи дигарон маро кифоят бувад». Як рӯз борону раъд вайро бигирифт, то ҳамедавид, то ҷое ҷӯяд, хаймае дид, он ҷо шуд, зане дид бигурехт, ғоре буд, он ҷо шуд, шере дид андар он ҷо, бигурехт, гуфт: «Бор Худоё, ҳар чӣ офаридаӣ, вайро оромгоҳе аст, магар маро?» Ваҳй омад ба вай, ки оромгоҳи ту мустақарри раҳмати манаст — яъне биҳишт — андар биҳишт чорсад ҳурро ҷуфти ту хоҳам кард, ки ҳамаро ба дасти лутфи хеш офаридаам ва чаҳор ҳазор сол арӯсии ту хоҳад буд — ҳар рӯзе чанд умри дунё — ва мунодиро барнамоям, то нидо кунад, ки куҷо андар зоҳидони дунё, то ҳама биёянд ва арӯси Исоро бибинанд. Ва як бор Исо алайҳиссалом бо ҳавориён ба шаҳре бигузашт, аҳли он шаҳр ҳама мурда ва андар миёни роҳ афтода, гуфт: «Ё қавм, ин ҳама дар хашми Худой субҳонаҳу мурдаанд ва агар на андар зери хок будандӣ, гуфтанд: хоҳем, ки бидонем, то сабаби он чӣ будааст, он шаб Исо алайҳиссалом бар сари болое рафт ва овоз дод, ки ё аҳли шаҳр, яке ҷавоб дод, ки лабайк, ё рӯҳуллоҳ, гуфт: «Қиссаи шумо чист?» Гуфт: «Шаб ба саломат будем, бомдод дар ин азоб афтодем». Гуфт: «Чаро?» Гуфт: «Барои он ки дунё дӯст доштем ва асли маъсиятро тоат доштем», гуфт: «Дунёро чи гуна дӯст доштед?» Гуфт: «Чунон ки кӯдак модарро: чун биёмадӣ, шод мешудем ва чун бирафтӣ, ғамнок мешудем», гуфт: «Дигарон чаро ҷавоб надоданд?» Гуфт: «Эшон ҳар яке лагоме аз оташ дар даҳон доранд». Гуфт: «Ту чун

надорӣ?» Ҷавоб дод, гуфт: «Ман андар миёни эшон будам, лекин на аз эшон будам, чун азоб биёмад ман низ дар азоб бимондам ва акнун бар канори дӯзахам, надонам наҷот ёбам ё на», Исо алайҳиссалом гуфт бо ҳавориён: нони ҷав ва намаки дурушт ва ҷомаи палос ва хобгоҳ андар мазбала бисёр беҳтар бувад бо офияти дунё ва охират; ва гуфт: «Басанда кунед бо дунёе андак бо саломати дин, чунон ки дигарон басанда карданд бад-ин андак бо саломати дунё». Ва гуфт: «Ё касоне, ки дунё талаб мекунед, то музд кунед, агар дунё даст бидоред, музди бисёр ёбед ва бештар бувад».

Ва Сулаймон ибни Довуд алайҳиссалом рӯзе ҳамешуд дар маркабе азим ва мурғони ҳаво ва деву париҳама андар хидмати вай ҳамешуданд, ба обиде аз ибоди бани Исроил бигузашт, гуфт: «Ё бани Довуд, Худой субҳонаҳу ва таъоло туро мулке азим додааст», гуфт: «Эй обид, як тасбеҳ андар саҳифаи мӯъмин беҳтар аз ҳар чӣ фаро Ибни Довуд додаанд: ки он тасбеҳ бимонад ва ин мамлакат намонад». Ва андар хабар аст, ки: Одам алайҳиссалом чун гандум бихӯрд, қазои ҳоҷат падид омад, ҷое ҳамеҷуст, ки он ҷо биниҳад, Ҳақ субҳонаҳу ва таъоло фаришта фиристод, ки чӣҳамеҷӯӣ? Гуфт: «Ин ки андар шикам дорам ҳамехоҳам, ки ҷое ниҳам — ва андар ҳеч таоми биҳишт ин суфл аниҳода буданд, магар дар гандум», гуфт: «Бигӯ, то куҷо биниҳӣ, бар арш ё бар курсӣ ё андар ҷӯйҳо ва зери дарахтони биҳишт? Бирав, ба дунё шав, ки ҷои палидиҳо он аст». Ва дар хабар аст, ки Ҷабраил алайҳиссалом фаро Нӯҳ алайҳиссалом гуфт: «Ё Нӯҳ, дунёро чун ёфтӣ бо ин умри дароз?» Гуфт: «Чун хонае, ки ду дар дорад, ба яке андар шудам ва ба дигаре берун шудам». Ва Исоро алайҳиссалом гуфтанд: моро чизе омӯз, ки Ҳақ субҳонаҳу ва таъоло моро дӯст гирад, гуфт: «Дунёро душман гиред, то Ҳақ таъоло шуморо дӯст гирад».

Ин қадар ахбор дар мазаммати дунё иктифо кунем;

Аммо осори: Али ибни Абитолиб — карамаллоҳу ваҷҳаҳу — ҳамегӯяд: ҳар кӣ шаш чиз ба ҷой овард, ҳеч боқӣ нагузошт андар талаби биҳишт ва гурехтан аз дӯзах: **аввал** — он, ки Ҳақ субҳонаҳу ва таъолоро ва тоати вайро дӯст дошт, **дуввум** — шайтонро бидонист ва ба мухолифати вай бархост, **сеюм** — ҳақ бидонист, ки кадом аст ва даст андар вай зад, **чаҳорум** — ботил бидонист, ки кадом аст ва даст аз вай бидошт, **панҷум** — дунёро бидонист ва бияндохт, **шашум** — охиратро бидонист ва андар талаби вай истод. Ва яке аз ҳукамо ҳамегӯяд: ҳар чӣ аз дунё ба ту диҳанд, пеш аз ту касе дошта бошад ва пас аз ту касе хоҳад дошт, дил бар он чи ниҳӣ, ки насиб аз дунё чоштеву шоме беш нест, барои ин миқдор худро

ҳалок макун ва аз дунё ба ҷумлагӣ рӯза гир ва дари охират бикушой, ки сармояи дунё ҳавост ва суди вай ҳовия[1] аст ва яке Абӯҳозимро гуфт: «Чӣ кунам, ки дунёро дӯст дорам, то дӯстии он аз ман бишавад?» Гуфт: «Ҳар чӣ ба даст орӣ аз ҳалол ба даст ор ва ба ҳалол харҷ кун, ки дӯстии вай туро зиён надорад; ва ин ба ҳақиқат аз он гуфтаанд, ки донистаанд, ки чун чунин кунад, худ дунё бар вай мунағғас шавад ва андар дили вай нохуш шавад» ва Яҳё ибни Муоз гӯяд: дунё дӯкони шайтон аст, аз дӯкони вай ҳеч бар магир, агарчи андар ту овезад. Фузайл ҳамегӯяд: агар дунё аз зар будӣ ва фонӣ ва охират аз суфол будӣ ва боқӣ ва воҷиб будӣ, бар оқил, ки суфоли боқӣ дӯсттар доштӣ аз зари фонӣ, факайф чун суфоли фонӣ дунёст ва зари боқӣ охират?! Ва Абӯҳозим мегӯяд, ки: ҳазар кунед аз дунё, ки шунидаам ҳар кӣ дунёро бузург дорад, дар қиёмат ӯро бидоранд ва бар сари ӯ мунодӣ мекунанд, ки ин он аст, ки чизе, ки Ҳақ таъоло ҳақир дошт, ӯ бузург доштааст. Ибни Масъуд мегӯяд: ҳар кӣ дар дунё меҳмон аст ва ҳар чӣ бо васати ория аст ва меҳмон ҷуз рафтан ва ориятро ҷуз бозшудан оқибате дигар набошад. Луқмон писари худро гуфт: «Эй писар, дунё ба охират бифурӯш, то ҳар ду суд кунӣ ва охиратро ба дунё мафурӯш, ки ҳар ду зиён кунӣ». Абӯимомаи Боҳилӣ гӯяд, ки: чун расулро алайҳиссалом ба пайғамбарӣ фиристоданд, лашкари иблис вайро гуфтанд: чунин пайғамбаре бузургвор миёни халқ омад. Гуфт: «Дунё дӯст доранд?» Гуфтанд: доранд. Гуфт: «Бок мадоред, агарчи бут напарастанд, ки ман ба дӯстии дунё эшонро бар он дорам, ки ҳар чӣ ситонанд, ноҳақ ситонанд ва ҳар чӣ диҳанд, ноҳақ диҳанд ва ҳар чӣ нигоҳ доранд, на ба ҳақ нигоҳ доранд ва ҳама шарҳо табаъи ин се кор аст». Ва Фузайл — раҳматуллоҳи алайҳи — мегӯяд: агар ҳама дунё ба ман диҳанд, ҳалоли бе ҳисоб нанг дорам аз вай, чунон ки шумо аз мурдор нанг доред.

Абуубайдаи Ҷарроҳ разийаллоҳу анҳу амири Шом буд, чун Умар разийаллоҳу анҳу он ҷо расид, андар хонаи вай ҳеч чиз надид, магар шамшере ва сипаре ва раҳле, гуфт: «Чаро дар хонае хануре насохтӣ? Гуфт: «Он ҷо ки меравам ин кифоят аст», яъне ба гӯр. Ва Ҳасани Басрӣ ба Умар ибни Абдулазиз — раҳматуллоҳу алайҳумо — нома бинавишт ва беш аз ин нанавишт, ки: он рӯз омада гир, ки бозпасин касе, ки бар вай марг навиштаанд, бимирад. Вай ҷавоб бознавишт, ки: рӯзе омада гир, ки гӯиё худ ҳаргиз дунё набудааст ва охират ҳамеша будааст. Ва дар асар аст, ки: аҷаб аст аз касе, ки бинад, ки дунё бо ҳеч кас қарор намегирад, дил бар вай чӣ гуна ниҳад?! Ва аҷаб аз касе, ки донад, ки гӯр ҳақ аст, дил чӣ гуна аз вай машғул дорад?! Ва аҷаб аз касе, ки донад дӯзах ҳақ аст, чӣ гуна

---

[1] Дӯзах.

хандад!! Ва аҷаб аз касе, ки донад, ки қадри ҳақ аст, дил ба рӯзӣ чӣ гуна машғул дорад?! Довуди Тоӣ — раҳматуллоҳ — гуфт: «Одамӣ тавба ва тоати рӯз бозпас афканад, рост гӯи бегор мекунад, то манфиати он дигареро хоҳад буд. Ҳасани Басрӣ — раҳматуллоҳи алайҳи — ҳамегӯяд: ҳеч кас аз дунё нашавад, ки на ба вақти марг се ҳасрат ҳалқи вай нагирад: яке он чи ҷамъ кард, сер нашуд ва он чи умед ҳамедошт, бад-он нарасид ва зоди охират чунон ки боист, насохт. Ва Муҳаммад ибни Мункадир — раҳматуллоҳ — гӯяд: агар касе ҳама умр ба рӯз рӯза бошад ва шаб ба намоз бувад ва фаризаи ҳаҷ ва ғазо бигузорад ва дар қиёмат вайро гӯянд, ки ин он аст, ки он чи Ҳақ таъоло ҳақир дошта буд, вай азим дошт, кори вай чӣ гуна бувад ва кист аз мо, ки на чунон аст, бо он ки гуноҳ бисёр дорем ва дар фароиз муқассиронем? Ва гуфтаанд: дунё сарои вайрон аст ва вайронтар аз он дили касе, ки ба талаби вай машғул аст ва биҳишт сарои ободон аст ва ободонтар аз он дили касе, ки ба талаби вай машғул аст.

Иброҳими Адҳам — раҳматуллоҳи алайҳи — якеро гуфт: «Дираме дӯст дорӣ андар хоб ё диноре андар бедорӣ?» Гуфт: «Диноре андар бедорӣ», гуфт: «Дурӯғ гӯӣ, ки дунё хоб аст ва охират бедорӣ ва ту он чи дар дунёст, дусттар дорӣ!» Ва Яҳё ибни Муоз — раҳматуллоҳи алайҳи — гӯяд: оқил он аст, ки кор бикунад: аз дунё даст бидорад, пеш аз он ки дунё даст аз вай бидорад ва гӯр иморат кунад, пеш аз он ки ба гӯр шавад ва аз Ҳақ субҳонаҳу ва таъоло хушнудӣ талаб кунад, пеш аз он ки вайро бинад ва гуфт: «Шумии дунё ба он дараҷа аст, ки орзуи он аз Худой субҳонаҳу ва таъоло машғул кунад, то ба ёфти вай чЊ расад?!» Бикр ибни Абдуллоҳ — раҳматуллоҳи алайҳи — гӯяд: ҳар кӣ хоҳад худро ба дунё аз дунё пок кунад, чунон бошад, ки оташ ба дӯзахи[1] хушк фурӯ кунад ва ин душвор бошад, Алӣ ибни Абитолиб разийаллоҳу анҳу ҳамегӯяд: дунё шаш чиз аст, хӯрданӣ ва ошомиданӣ ва бӯйиданӣ ва пӯшиданӣ ва барнишастанӣ ва ба никоҳ хостанӣ; ширинтарин хӯрданиҳо ангубин аст ва он аз даҳани магасе аст; ва шарифтарин ошомиданӣ, об аст ва хосу ом андар вай баробаранд; ва шарифтарин пӯшиданиҳо, ҳарир аст ва он бофтаи кирме аст; ва шарифтарин бӯйҳо, мушк аст ва он аз хуни оҳуе аст ва шарифтарин барнишастанӣ, асб аст ва ҳама мардонро бар пушти вай кашанд; ва азимтарин шаҳватҳо, занон аст ва ҳосили он шошдоне аст, ки бо шошдоне мерасад, зан аз хештан ҳар чӣ некӯтар ҳамеорояд ва ту ҳар чӣ зишттар аз вай ҳameталабӣ! Ва Умари Абдулазиз — раҳматуллоҳи алайҳи — ҳамегӯяд: эй мардумон, шуморо барои коре офаридаанд, агар

---

[1] Коҳ ва алафи хушк.

бад-он имон надоред, кофиред ва агар имон доред ва осон фаро гирифтаед, аҳмақед ва шуморо барои ҷовид будан офаридаанд, валекин аз сарое ба сарое хоҳанд бурд.

## Пайдо кардан ҳақиқати дунёи мазмум

Бидон, ки ин фасл дар унвони «маърифати дунё» бигуфтаем ва ин ҷо ин миқдор бибояд гуфт, ки: расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам гуфтааст, ки: «Дунё ва ҳар чӣ дар дунёст, малъун аст, илло он чи аз вай барои Худой субҳонаҳу ва таъоло аст». Ва бибояд донист, ки он чист, ки барои Худост, ки он мазмум нест ва он чЊ берун аз он аст, ҳама малъун аст ва дӯстии вай аст, ки сари ҳама гуноҳон аст?

Пас, бидон, ки ҳар чӣ андар дунёст, се қисм аст:

**Қисми аввал** — он аст, ки зоҳир ва ботини вай аз дунёст, ки натавонад буд, ки он барои Ҳақ субҳонаҳу ва таъоло бувад ва он аз ҷумлаи маъосӣ аст, ки ба нияту қасд Ҳақ таъолоро нашавад ва танаъъум дар мубоҳот аз ин ҷумла аст: ки он маҳзи дунё аст ва тухми батару ғафлату мояи ҳама маъсиятҳост.

**Қисми дуввум** — он аст, ки ба сурат худоеро бошад, лекин мумкин бувад, ки ба ният аз ҷумлаи дунё бувад ва он се аст, фикр асту зикр асту ба мухолифати шаҳват; агар ин се ба сабаби дӯстии охират ва дӯстии Ҳақ субҳонаҳу ва таъоло бувад — агарчи андар дунёст — барои Ҳақ субҳонаҳу ва таъоло бувад ва агар ғараз аз фикр талаби илм аст, то қабулу ҷоҳу мол ҳосил шавад ва ғараз аз зикр он аст, то мардумон ба чашми порсоӣ ба вай нигаранд ва ғараз аз даст бидоштани дунё он аст, ки то вайро ба чашми зоҳидӣ нигаранд, ин аз дунёи мазмум ва малъун аст, агарчи ба сурат чунон намояд, ки Худойрост.

**Қисми саввум** — он аст, ки ба сурат барои ҳаззи нафс аст, валекин мумкин бошад, ки ба қасду ният Худойро бувад ва аз дунё набошад, чун таом хӯрдан, ки қасд бад-он бошад, то қуввати ибодат бувад ва никоҳ кардан, чун қасд бад-он фарзанд ва фармони Ҳақ таъоло ба ҷой овардан бувад ва андаке мол талаб кардан, чун қасд бад-он фароғати тоат бувад ва бениёзӣ аз рӯи халқ бошад ва расул алайҳиссалом фармуд: «Ҳар кӣ дунёро барои лоф ва тафохур талаб кунад, Худой субҳонаҳу ва таъоло бар вай ба хашм бошад ва агар барои он кунад, то аз халқ бениёз бошад, раво бошад».

Ва ҳар чӣ охиратро бад-он ҳоҷат аст, чун барои охират бошад, на аз дунёст, ҳамчунон ки алафи сутур андар роҳи ҳаҷҳам аз ҷумла зоди ҳаҷаст

ва ҳар чӣ дунёст, Ҳақ субҳонаҳу ва таъоло онро ҳаво гуфтааст; ки: «Ва наҳа-н-нафса ъани-л-ҳаво фаинна-л-ҷанната ҳийа-л-маъво»[1] ва як ҷои дигар ҷумла андар панҷ чиз ҷамъ карду гуфт: «Иъламу иннамо-л-ҳаёту-д-дунё лаъбун ва лаҳбун ва зинатун ва тафохурун байнакум ва такосурун фи-л-амволи ва-л-авлоди — дунё ҳама андар панҷ чиз аст: бозӣ асту нишоти шаҳватҳо ва оростани хештан ва бешӣҷустан дар мол ва фарзандон». Ва он чизҳо, ки ин панҷ дар он бастааст, дар як ояи дигар ҷамъ кард ва фармуд: «Зуййина линноси ҳуббу-ш-шаҳавоти... ал-ойа», яъне андар дили халқ дӯстии ин ҳафт аст: зану фарзанд ва зару сим ва асбу зиё ва анъом ва гову гӯсфанд ва шутур, ки ин ҳар серо анъом гӯянд — Золика матоъу-л-ҳаёти-д-дунё, ин аст бархӯрдории халқ андар дунё.

Пас, бидон, ки ҳар чӣ барои кори охират аст, ҳам аз охират аст ва ҳар чӣ танаъъум ва зиёдат кифоят аст, барои охират набувад; балки дунё бар се дараҷа аст: миқдори зарурат аст андар таом ва ҷома ва маскан ва варои он миқдор ҳоҷат аст варои он миқдор зинат ва зиёдати таҷаммул аст ва он охир надорад: ҳар кӣ ба дараҷаи зиёдат ва таҷаммул шуд, афтод дар ҳовияе, ки охир надорад, ҳар кӣ бар миқдори ҳоҷат иқтисор кард, аз хатаре холӣ нест, ки ҳоҷатро ду тараф аст: яке он аст, ки ба зарурат наздик аст ва яке он аст, ки ба танаъъум наздик ва миёни ҳар ду дараҷае аст, ки он ба гумон ва иҷтиҳод тавон донист ва бошад, ки зиёдате, ки бад-он ҳоҷат набувад, аз ҳисоби ҳоҷат гирад ва андар хатари ҳисоб афтад ва бузургон ва аҳли ҳазм бад-ин сабаб будааст, ки бар қадри зарурат иқтисор кардаанд. Ва имоми муқтадӣ Увайси Қаранӣ — раҳматуллоҳи алайҳи — чунон танг фаро гирифта буд, ки ба як сол ва ду сол будӣ, ки кас вайро надидӣ: ба вақти намоз берун шудӣ ва пас аз намози хуфтан бозомадӣ ва таоми вай ҳастаи хурмо будӣ, ки аз роҳ барчидӣ, агар чандон хурмо ёфтӣ, ки бихӯрдӣ, ҳаста ба садақа додӣ ва агар на бо ҳаста чандон хурмо харидӣ, ки рӯза кушодӣ ва ҷомаи вай хирқа будӣ, ки аз роҳ барчидӣ ва бишустӣ ва кӯдакон санг бар вай ҳамеандохтандӣ, ки девона аст ва ӯҳамегуфтӣ: санги хурд андозед, то соқ нашиканад ва аз намоз ва таҳорат бознамонам ва барои ин буд, ки расул алайҳиссалом ӯро надида буд ва бар вай сано гуфтӣ ва Умари Хаттоброразийаллоҳу анҳу васият карда буд андар ҳаққи вай, чун Умар аҳли Арафотро ҷамъ ёфт, бар минбар буд, гуфт: «Ё мардумон, ҳар кӣ ироқӣ аст бинишинад», бинишастанд, як мард бимонд, гуфт: «Ту аз Қаранӣ[2]?» Гуфт: «Оре. Гуфт: «Увайсро донӣ?» Гуфт: «Донам». Вай ҳақиртар аз он аст, ки ту аз вай сухан

[1] Ва ҳар кӣ нафсро аз хоҳишҳо боз дошт, ҷойгоҳ дар биҳишт дорад.
[2] Қаран ҷоест наздики Куфа.

гӯӣ, андар миёни мо ҳеч кас аз вай аҳмақтар ва девонатар ва дарвештару нокастар нест», Умар — разийаллоҳу анҳу — чун он бишунид, бигирист, гуфт вайро барои он талаб ҳамекунам, ки аз расул алайҳиссалом шунидаам ба адади қабилаи рабиъа ва музар аз мардумони ба шафоати вай дар биҳишт шаванд — ва ин ду қабила бузург буд, чунон ки адади эшон падидор набуд — пас, Ҳурм ибни Ҳайён — раҳматуллоҳи алайҳи — гуфт: «Чун ин бишунидам ба Куфа шудам, вайро талаб кардам, то бар канори Фурот вайро ёфтам, вузӯҳамекард ва ҷома ҳамешуст, вайро боздонистам, ки сифати ӯ бигуфта буданд, салом кардам, ҷавоб дод ва андар ман нигарист, хостам, ки дасти вайро фаро гирам, ба ман надод, гуфтам: раҳимакаллоҳу ва ғафира лака, ё Увайс, чӣ гунаӣ?» Ва гиристан бар ман афтод аз дӯстии вай ва аз заифии вай раҳмат омад бар вай, вай низ дар ман нагирист ва гуфт ҳаёкаллоҳу, ё Ҳурм ибни Ҳайён, чӣ гунаӣ, ё бародар? Ман гуфтам: номи ман ва номи падари ман чун донистӣ ва маро ба чӣ шинохтӣ, ҳаргиз нодида? Гуфт: «Набаъни-л-ъалиму-л-хабиру», он кас, ки ҳеч чиз аз илми вай ва хибрати вай берун нест, маро хабар дод ва рӯҳи ман рӯҳи туро бишинохт ва рӯҳи мӯъминонро аз якдигар хабар бувад ва бо якдигар ошно бошанд, агарчи якдигарро надида бошанд, гуфтам: маро хабаре ривоят кун аз расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам то ёдгори ман бошад. Гуфт: «Тану ҷони ман фидои расул алайҳиссалом ман вайро дарнаёфтам ва ахбори вай аз дигарон шунидам ва нахоҳам, ки роҳи ривояти ҳадис аз он меҳтар бар худ кушода бигардонам ва нахоҳам, ки муҳаддис ва музаккир ва муфтӣ бошам, ки маро худ шуғле ҳаст, ки бад-ин напардозам, гуфтам: ояте ба ман хон, то аз ту бишунавам ва маро дуо кун ва васияте кун, то бад-он кор кунам, ки ман туро ба ғоят дӯст ҳамедорам барои Худой субҳонаҳу ва таъоло, пас дасти ман бигирифт ва дар канори Фирот бурд ва гуфт: «Аъузу биллоҳи мина-ш-шайтони-р-раҷим». Ва бигирист ва он гаҳ гуфт: «Чунин ҳамегӯяд Худованди ман — ва ҳақтарин ва росттарин суханони вай аст — вай ҳамегӯяд: «Ва мо халақно-с-самовоти ва-л-арзи ва мо байнаҳумо ло ъабин. Мо халақно ҳумо илло би-л-ҳаққи ва локинна аксараҳум ло йаъламуна. Инна йавма-л-фазли миқотуҳум аҷмаъина. Йавма ло йуғни мавлан ъан шайъан ва ло ҳум йансаруна. Илло ман раҳималлоҳу иннаҳу ҳува-л-азизу-р-раҳим»[1], бархонд ва он гоҳ як бонг бикард, ки пиндоштам, ки аз ҳуш бишуд, гуфт: «Ё писари Ҳайён, падарат Ҳайён бимурд ва наздик аст, ки ту

[1] Наёфаридем осмонҳо ва заминро ба бозӣ, онҳоро ба ҳақ офаридем, валекин бештари мардум инро намедонанд ваъдаи ҳамаи онон ба рӯзи ҷудоӣ аст, рӯзе ки дӯст ба дӯст намерасад ва ёрӣ даркор нест, ҷуз он ки Худояш бибахшад, ки ӯ тавоно ва бахшанда аст.

низ бимурӣ ё ба биҳишт шавӣ ё ба дӯзах ва падарат Одам бимурд ва модарат Ҳавво бимурд ва Нӯҳ бимурд ва Иброҳим халили Худой субҳонаҳу ва таъоло бимурд ва Мӯсо ҳамрози Худой бимурд ва Довуд бимурд, ки халифаи Худой буд ва Муҳаммад расул ва баргузидаи Ҳақ субҳонаҳу ва таъоло бимурд ва Абӯбакр халифа буд, бимурд ва Умар бародарам бимурд ва дӯсти ман буд, пас гуфт: «Ё Умар», гуфтам раҳимакаллоҳу Умар намурдаст, гуфт: «Ҳақ субҳонаҳу ва таъоло маро хабар дод аз марги вай». Пас, ин бигуфт ва гуфт: «Ману ту низ мурдагонем». Ва салавот дод ва дуои сабук бикарду гуфт: «Васият он аст, ки китоби Худои таъоло ва роҳи аҳли салоҳ пеш гирӣ ва як соат аз ёд кардани марг ғофил набошӣ: ва чун ба наздики қавм расӣ, эшонро панд деҳ ва насиҳат аз халқи Худой бозмагир ва як қадам пой аз ҷамоати уммат бозмагир, ки он гоҳ бе дин шавӣ ва бад-он андар дӯзах афтӣ». Ва дуое чанд бикарду гуфт: «Рафтам ё Ҳурм ибни Ҳайён, низ на ту маро бинӣ ва на ман туро ва маро ба дуо ёд дор, ки ман туро ба дуо ёд дорам ва ту аз ин ҷониб бирав, то ман аз ҷониби дигар биравам», хостам, ки як соат бо вай биравам, нагузошт ва бигирист ва маро ба гиристан овард ва андар қазои вай ҳаменигаристам ба кӯй андар шуд ва беш аз он низ хабари вай наёфтам.

Пас, касоне, ки офати дунё бишинохтанд, бидонед, ки сирати эшон чунин будааст ва роҳи анбиё ва авлиё ин аст ва Худовандон ҳазми эшонанд, агар бад-ин дараҷа тарсӣ, камтар аз он набувад, ки бар қадри ҳоҷат иқтисор кунӣ ва ба якбор тариқи танаъъум фаро пеш нагирӣ, то андар хатари азим наяфтӣ. Пас, ин миқдор кифоят бувад аз ҳукми дунё, боқӣ андар унвони мусулмонӣ гуфтаем.

## АСЛИ ШАШУМ

### Илоҷи бухл ва ҷамъ кардани мол

Бидон, ки шохаҳои дунё бисёр аст ва яке аз шохаҳои вай молу неъмат аст ва яке ҷоҳу ҳишмат ва ҳам шохаҳое дорад; аммо фитнаи мол азим аст ва азимтарин фитна вай аст ва Худой субҳонаҳу ва таъоло ва ақаба хондааст ва гуфтааст: «Фало ақтаҳама-*л*-ъақабата ва мо адрока мо ал-ъақабату факку рақабатин, ав итъомун фӣ йавмин зӣ масғабатин»[1] ва ҳеч

[1] Пас аз гузаргоҳ ва гарданаи сахт нагузарад ва намедонӣ, ки гардана чист. Танеро озод кардан ё дар рӯзи гуруснагӣ ятими хешовандеро нон додан.

ақаба сахттар аз ин нест: аз он, ки аз вай чора нест, ки вай бо он ки сабаби қазои шаҳват аст, зоди охират аст, ки аз қуту либосу маскан чора нест ва ин айни мол аст ва ба мол ба даст тавон овард, пас ноёфти вай сабр нест ва андар ёфти вай саломат нест: агар набошад дарвеше бувад, ки аз вай бӯй ва бими куфр аст ва агар бошад, тавонгаре бошад, ки андар вай хатари батар аст. Ва дарвешро ду ҳол аст: яке ҳирс ва яке қаноат ва қаноат маҳмуд аст ва ҳарисро ду ҳолат аст: яке тамаъ ба мардумон ва яке касб ба дасти хеш ва ин маҳмуд аст ва тавонгарро низ ду ҳолат аст: яке бахилу имсок ва дигар додан ва саховат кардан ва диҳандаро ду ҳолат аст: яке исроф ва дигар иқтисор ва аз ин ду ҳолат яке мазмум аст ва бад-он дигар омехтааст ва шинохтани ин ҳам муҳим аст. Андар ҷумла мол аз фоида ва аз офот холӣ нест ва фариза аст ҳар дуро ба шинохтан, то аз офоти вай ҳазар кунанд ва талаби вай ба қадри фоидаи вай кунанд.

## Пайдо кардани кароҳияти дӯстии мол

Худой азза ва ҷалла ҳамегӯяд: «Ё айуҳо-л-лазина оману илло тулҳикум амволукум ва ло авлодукум ъан зикриллоҳи ва ман йавъала золика фа-увлайка ҳуму-л-хосируна» — ҳар кӣ мол ва фарзандони вайро аз зикри Худой субҳонаҳу ва таъоло ғофил гардонад, вай аз ҷумлаи зиёнкорон аст». Ва расул алайҳиссалом гуфт: «Дӯстии ҷоҳ ва мол нифоқро андар дил чунон рӯёнад, ки об тара рӯёнад». Ва гуфт саллаллоҳу алайҳи ва саллам: «Ду гурги гурусна дар рамаи гӯсфанд чандон табоҳӣ накунанд, ки дӯстии молу ҷоҳ дар дини марди мусулмон кунад». Гуфтанд: «Ё расулуллоҳ, бадтарин уммат киянд?» Гуфт: «Тавонгарон». Ва гуфт: «Пас аз ман қавме падид оянд, ки таомҳои хуши гуногун ва ҷомаҳои лавнолавн ва занони некӯрӯй ва асбони гаронмоя ҳамедоранд ва шиками эшон бо андаке сер нашавад ва ба бисёре низ қаноат накунанд, ҳама ҳиммати эшон дунё бошад, дунёро ба худоӣ гирифта бошанд, ҳар чӣ кунанд барои дунё кунанд, азимат аст[1] аз ман, ки Муҳаммадам, ки ҳар кӣ эшонро дарёбад, аз фарзандони фарзандони шумо, ки барояшон салом накунанд ва бемори эшонро напурсанд ва аз паси ҷанозаи эшон фаро нашаванд ва бузургони эшонро ҳурмат надоранд ва ҳар кӣ кунад, ёвар бошад бар вайрон кардани мусулмонӣ». Ва гуфт: «Дунё бо аҳли дунё бигузоред, ки ҳар кӣ аз вай чизе фаро гирифт беш аз кифояти хеш, андар ҳалок афтод». Ва гуфт: «Одамӣҳамегӯяд, моли ман моли ман, чист туро аз моли ту ҷуз он, ки бихӯрӣ ва нест кунӣ ё бипӯшӣ ва кӯҳна кунӣ ва ё ба садақа бидиҳӣва

[1] Воҷиб аст.

ҷовидона бигузорӣ». Ва яке фаро расул гуфт саллаллоҳу алайҳи ва саллам, ки: чи сабаб аст, ки ҳеч гуна барги марг надорам[1]. Гуфт: «Мол дорӣ?» Гуфт: «Дорам». Гуфт: «Аз пеш бифирист», яъне ба садақа бидеҳ, ки дили мард бо он мол ба ҳам бошад: агар бигузорад хоҳад, ки бимонад ва агар бифиристад, хоҳад, ки биравад». Ва гуфт: «Дӯстони одамӣ сеанд: яке бо вай вафо кунад, то ба марг ва яке то ба канори гӯр ва яке то ба қиёмат, он ки то марг беш вафо надорад, мол аст ва он ки то ба лаби гӯр беш вафо надорад, аҳлу фарзанд ва қаробат аст ва он ки ба қиёмат бо вай бувад, кирдори вай бувад». Ва гуфт: «Чун одамӣ бимирад, мардумон гӯянд чӣ бозгузошт ва фариштагон гӯянд чӣ аз пеш бифиристод?». Ва гуфт: «Зиёъ масозед, ки он гоҳ дунёро дӯст гиред». Ва ҳавориён фаро Исо алайҳиссалом гуфтанд: «Сабаб чист, ки ту бар об меравӣ ва мо наметавонем». Гуфт: «Қадри зару сим андар дили шумо чӣ гуна аст?» Гуфтанд: «Некӯ». Гуфт: «Наздики ман бо хок баробар аст».

**Осор.** Яке Бӯдардоро разийаллоҳу анҳу биранҷонид, гуфт: «Бор Худоё, тандурустӣ ва умри дарозу моли бисёраш арзонӣ дор ва ин бадтарин дуоҳост, ки ҳар киро ин доданд, лобуд батар ва ғафлат вайро аз охират ғофил кунад ва ҳалок шавад. Ва Алӣ разийаллоҳу анҳу дираме бар кафи даст ниҳод ва гуфт: «Ту онӣ, ки то аз дасти ман наравӣ, маро ҳеч суд накунӣ. Ва Ҳасани Басрӣ — раҳматуллоҳи алайҳи — гӯяд: ба Худой, ки ҳеч кас зару симро азиз надошт, ки на Худой субҳонаҳу ва таъоло вайро хор ва залил накард. Ва чунин гуфтаанд, ки аввал дираму динор, ки дар дунё бизаданд иблис онро баргирифт ва дар чашм молид ва бӯса ҳамедод ва ҳамегуфт: «Ҳар кӣ туро дӯст дорад, бандаи ман аст ва Яҳё ибни Муоз — раҳматуллоҳи алайҳи — гӯяд: динор ва дирам каждум аст ва даст ба вай мабаред, то афсуни вай бинадонед, агар на заҳри вай туро ҳалок кунад, гуфтанд: афсуни вай чист? Гуфт: «Дахле аз ҳалол бувад ва харҷе ба ҳақ» ва Муслимат ибни Абдулмалик андар наздики Умар ибни Абдулазиз шуд вақти вафоти вай ва гуфт: «Ё амирулмӯъминин, коре бикардӣ, ки ҳеч кас накардааст: сездаҳ фарзанд дорӣ ва эшонро дираме ва диноре бинагузоштӣ». Гуфт: «Маро рост бознишонед», вайро бознишониданд, гуфт: «Мулки эшонро ба дигаре надодам ва мулки дигаре ба эшон надодам ва фарзандони ман аз ду берун наянд: ё шоиста ва мутеъ бошанд ё ношоиста, он ки шоиста ва мутеъи Ҳақ субҳонаҳу ва таъоло бошад, вайро худ Ҳақ субҳонаҳу ва таъоло басанда аст ва агар ношоиста аст, ба ҳар сифат, ки афтад, бок надорам». Ва Муҳаммад ибни Каъб ул-Қарзӣ — раҳматуллоҳи алайҳи — моли бисёр дошт, гуфтанд: барои кӯдакон

[1] Барг доштан: дар фикр ва муҳайё будан — дӯст доштан.

бигузор. Гуфт: «На, ки ин мол барои хеш бигузорам назди Ҳақ субҳонаҳу ва таъоло ва Худойро субҳонаҳу ва таъоло бигузорам барои зиндон то эшонро худ некӯ дорад». Ва Яҳё ибни Муоз гӯяд ду мусибат аст молдорро ба вақти марг, ки ҳеч касро он нест: яке он, ки мол ҳама аз вай фаро ситонанд, дигар он, ки вайро ба ҳама бигиранд ва наъузу биллоҳи мин золика.

## – ФАСЛ –
## Роҳи сутуданӣ будани мол

Бидон, ки мол ҳарчанд накӯҳида аст, ба вуҷуҳ низ сутуда аст, аз ваҷҳе, ки андар вай ҳам шарр аст ва ҳам хайр ва аз ин аст, ки Ҳақ субҳонаҳу ва таъоло вайро хайр хондааст дар Қуръон ва гуфта: «Ин тарака хайран ал-восияту... ал-ойа». Ва расул алайҳиссалом гуфтааст: нек чизе аст мол моли шоиста марди шоистаро»; ва гуфт: «Кона-ал-фақру ан якуну куфран — он аст, ки дарвешӣ ба куфр адо кунад». Ва сабаб он аст, ки касе, ки хештанро андармонда ва ҳоҷатманди як ман нон ҳамебинад ва андар он ҷон ҳамеканад ва фарзандон ва аҳли хешро ранҷур ҳамебинад ва андар дунё неъматҳои бисёр ҳамебинад шайтон бо вай гӯяд, ин чи адл аст ва ин чи инсоф аст, ки аз Худой ҳамебинӣ ва ин чи қисмати ноҳамвор аст, ки кардааст, ки золиме ва фосиқеро чандон мол додааст, ки надонад, ки чӣ дорад ва чӣ кунад ва бечораеро аз гуруснагӣҳалок мекунад ва як дирам ба вай намедиҳад? Агар ҳоҷати ту намедонад, худ андар илм халал аст ва агар тавонад ва намедиҳад, андар ҷуд ва раҳмат халал аст ва агар барои он намедиҳад, то андар охират савоб диҳад, бе ранҷ — гуруснагӣ савоби ту он дод, чаро ҳаменадиҳад? Ва агар наметавонад дод, пас қудрат ба камол нест: ва дар ҷумла: эътиқод кардан, ки вай раҳим аст ва ҷуд аст ва карим аст ва ҳама оламро андар ранҷҳамедорад ва хизонаи вай пурнеъмат ва намедиҳад, ин душвор бувад ва шайтон ин ҷо роҳи васваса ёбад ва масъалаи қадар, ки сирри он бар ҳама пӯшидааст, фаро пеши вай дорад, то бошад, ки хашм бар вай ғолиб шавад, фалакро ва рӯзгорро дашном додан гирад ва ҳамегӯяд: фалак хараф шудааст ва рӯзгор нагунсор[1] шудааст ва неъмат ба номустаҳаққон медиҳад ва агар бо вай гӯянд, ки ин фалак ва ин рӯзгор мусаххар ҳаст андар қудрати офаридгор? Агар гӯяд нест, куфр бувад ва агар гӯяд ҳаст, ҷафо бар Худой субҳонаҳу ва таъоло гуфта бошад ва он низ куфр бувад. Ва бад-ин гуфт расул алайҳиссалом: «Ло тасуббу-д-даҳра фа-инналлоҳу ҳува-д-даҳру — даҳрро ҷафо магӯед,

[1] Воруна, маъкус.

ки даҳр Худой аст», ки он ки шумо ҳаволатгоҳи кор ҳамедонед ва онро даҳр ном кардаед, Худой субҳонаҳу ва таъоло аст, пас аз дарвешӣ ба вай куфр ояд, илло андар ҳақ касе, ки имони вай чунон ғолиб бувад, ки аз Худой таъоло ба дарвешӣ розӣ бувад, ки хайри вай андар он аст, ки дарвеш бувад ва чун бештар халқ бад-ин сифат набошанд, авлотар он бувад, ки қадри кифояте доранд, пас мол из ин сабаб аз ваҷҳи маҳмуд аст.

Ваҷҳи дигар он ки мақсуди ҳама зиракон саодати охират аст ва расидан бад-он мумкин нест, илло ба се навъ неъмат: яке андар нафс аст, чун илм ва хулқи некӯ ва яке андар тан аст ва он тандурустӣ ва саломатист ва яке беруни тан аст ва он аз дунё қадри кифоят аст ва хасистарин он неъмат аст, ки беруни тан аст ва он мол аст ва хасистарини мол, зару сим аст, ки андар вай ҳеч манфиат нест, лекин аз барои нон ва ҷома аст ва нон ва ҷома барои тан аст ва тан барои ҳаммолии ҳавос аст ва ҳавос барои он аст, ки доми ақл бошад ва ақл барои он аст, ки чароғ ва нури дил аст, то фаро ҳазрати Илоҳият бинад ва маърифат ҳосил кунад, ки маърифати Ҳақ субҳонаҳу ва таъоло тухми ҳама саодат аст, пас ғояти ҳама Худой субҳонаҳу ва таъоло аст: аввал вай аст ва охир вай; ва ин ҳама роҳ аст ба вай, ҳар кӣ ин бидонист, аз моли дунё он миқдор фаро гирад, ки андар ин роҳ ба кор ояд ва боқӣ заҳри қотил шиносад: моли вай шоиста бувад марди шоистаро ва маҳмуд бошад. Ва барои ин гуфт расул алайҳиссалом, ки: ё раб қути Ол Муҳаммад ба қадри кифоят кун: ки донист, ки ҳар чӣ беш аз кифоят аст, аз вай ба вай куфр ояд. Пас, ҳар кӣ ин бидонист, ҳаргиз мол дӯст надорад, ҳар кӣ чизе барои ғарази дигар талаб кунад, он ғаразро дӯст дошта бошад, на он чизро, пас ҳар кӣ молро дӯст дорад, андар нафси хеш манкус[1] ва маъкус аст ва ҳақиқати вай нашинохтааст ва барои ин гуфт расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам: «Таъаса абду-д-динори ва таъаса абду-д-дирҳами — нагунсор аст бандаи динор ва нагунсор аст бандаи дирҳам», ки ҳар кӣ андар банди чизе бувад, бандаи он бувад. Ва барои ин гуфт Иброҳими Халил алайҳиссалом: «Ва иҷнубни ва баннийа илло нуъабда-л-асном» яъне: маро ва фарзандони маро аз бут парастидан нигоҳ дор, бад-ин бути зару симро хост, ки бути ҳама халқ ин аст, ки рӯй ба вай доранд, чи мансаби анбиё — ъалайҳимуссаллам — бузургтар аз он аст, ки аз бут парастидан тарсанд.

### Пайдо кардани фоидаҳо ва офоти мол ба шарҳ ва тафсил

Бидон, ки мол ҳамчун мор аст: андар вай ҳам заҳр аст ва ҳам тарёқ, то

[1] Божгуна, маъкус.

заҳр аз тарёкҷудо накунем, сирри вай ва илми вай ба тамомӣ ошкор нашавад, пас фавоид ва офоти вай як ба як ба тафсил бигӯем:

**(Фоидаҳои мол)**

Аммо фоидаҳои мол ду қисм аст: яке дунёвӣ ва инро ба шарҳҳоҷат набувад: ки ҳама кас шиносад ва дигаре динӣ аст ва он се навъ аст:

**Навъи аввал** — он аст, ки бар хештан нафақа кунӣ ё андар ибодат ё андар сози ибодат, аммо ибодат чун ҳаҷ ва ғизо бувад, ки моле, ки бар хештан ба кор барад. Андар айни ибодат бувад; ва аммо он чи андар сози ибодат бувад, нон ва ҷома ва қадри кифоят бувад, ки бад-он қуввати ибодатҳо ва фароғати ҳама ибодатҳо ҳосил ояд, ки ҳар чӣҷуз бад-он ба ибодат натавон расид, он низ айни ибодат бувад ва ҳар киро қадри кифоят набувад ҳама рӯз ба тан ва ба дил ба талаби кифоят машғул бувад ва аз ибодат, ки лубоби он зикру фикр аст, бозмонад: пас қадри кифоят, ки барои фароғати ибодат бувад, айни ибодат бувад ва аз фавоиди дин бувад ва аз ҷумлаи дунё набошад ва ин дур нест ва андеша бигардад, то қиблаи дил чӣ бувад: агар қиблаи дил фароғати роҳи охират бувад, қадри кифоят зоди роҳ бувад ва ҳам аз роҳ бувад. Шайх Абулқосими Гургониро — раҳматуллоҳи алайҳи —зиёъе буд ҳалол, ки аз он кифояти вай омадӣ, як рӯз ғалла оварда буданд, аз Хоҷа Абӯалии Формадӣ — раҳматуллоҳи алайҳи — шунидам, ки аз он ғалла як мушт баргирифт ва гуфт: «Ин бо таваккули бештари мутаваккилон иваз накунам ва ба ҳақиқати ин касе шиносад, ки ба муроқибати дил машғул бувад, ки бидонад, ки фароғат аз кифоят чӣ мададҳо диҳанд дар рафтан роҳи динро».

**Навъи дуввум** — он, ки ба мардумон диҳанд ва ин чаҳор қисм бувад:

**Қисми аввал** — садақа бувад ва савоби он ва баракоти дуои дарвешон ва ҳиммати эшон ва хушнудии эшон андар дину дунё бузург бувад ва касе, ки мол надорад, аз ин оҷиз бувад;

**Қисми дуввум** — мурувват бошад: ки мизбонӣ кунад ва бо бародарон — агарчи тавонгар буванд, некӯӣ кунад ва ҳадя диҳад ва мувосот кунад ва ба ҳаққи мардумон қиём кунад ва расмҳо ба ҷой оварад: ки ин агарчи бо тавонгарон бувад, маҳмуд бошад ва сифати сахо бад-ин ҳосил ояд ва сахо бузургтарин ахлоқ аст, чунон ки мадҳи вай биёяд.

**Қисми сеюм** — он, ки арзи хеш бад-он нигоҳ дорад, чунон ки масалан, ба шоир диҳад ва ба авон диҳад ва ба касоне, ки ба вай тамаъ доранд ва агар надиҳад, забон дароз кунанд ва ғайбат гӯянд ва фуҳш диҳанд. Ва расул алайҳиссалом гуфтааст: «Ҳар чӣ бад-он арзи хеш аз забони бадгӯён нигоҳ доранд, он садақае бувад, ки роҳи ғайбат ва фуҳш бар эшон баста

бувад ва офати дилмашғулӣ бад-он аз хештан боздошта бувад, ки агар накунад бошад, ки вай низ андар мукофот ояд ва адоват низ дароз шавад ва ин низ ҷуз ба мол натавон кард».

**Қисми чаҳорум** — он, ки ба касоне диҳад, ки хидмати вай кунанд, ки ҳар кас ки ҳама корҳои хеш ба дасти хеш кунад, чун рафтан ва шустан ва пухтан ва харидан ва сохтан ва ғайри он, ҳама рӯзгори вай бишавад; ва фарзи айни ҳар касе он аст, ки дигаре бад-он қиём натавонад кард ва он зикру фикр аст ва ҳар чӣ ниёбатро бад-он роҳест, рӯзгор бад-он бибурдан дареғ бувад: ки умр мухтасар аст ва аҷал наздик ва роҳи сафари охират дароз ва зоди вай бисёр бояд ва ҳар нафасе ғанимате бузург аст. Ба ҳеч кор, ки аз он гузир бувад, машғул набояд буд ва ин ҷуз ба мол рост наёяд, ки андар ваҷҳи хидматгорон кунад, то ин ранҷҳо аз вай боздоранд ва корҳо ба нафси хеш кардан, сабаби савоб бувад, валекин ин кори касе бувад, ки дараҷаи вай чунон бошад, ки тоати вай ба тан бошад, на ба дил, аммо касе, ки аҳли муомилат бувад ва тариқи илм, кори вай бояд, ки дигаре кунад, то сабаби фароғати вай бувад ба коре, ки азиз аз он бувад, ки ба тан кунад.

**Навъи сеюм** — он бувад, ки ба касе муъин надиҳад, валекин хайроти ом кунад: чун пулҳо ва работҳо ва масоҷид ва бемористон ва вақф бар дарвешон ва ғайри ин, хайроти ом бувад ва рӯзгори дароз бимонад ва дуо ва баракат аз паси марги вай ҳамерасад ва ин низ ҷуз ба мол натавон кард: ин аст фавоиди мол андар дин.

Аммо фавоиди вай андар дунё пӯшида нест: ки бад-он азиз бувад ва мукаррам шавад аз халқ бениёз бувад ва халқ ба вай ҳоҷатманд бошанд ва дӯстон ва бародарони бисёр ба даст оварад ва дар дили ҳамагон маҳбуб ва ба чашми ҳақорат ба вай нангаранд ва амсоли ин.

## (Офоти мол)

Ва офоти вай баъзе дар дунёст ва баъзе дар дин; аммо динӣ се навъ аст:

**Навъи аввал** — он, ки роҳи маъсият ва фисқ бар вай осон кунад ва шаҳавот андар ботини одамӣ мутақозии маъосӣ аст, валекин аҷз яке аз асбоби исмат аст, чун қудрат падид ояд, агар дар маъсият афтад, ҳалок шавад ва агар сабр кунад, сабр бо қудрат душвортар бувад.

**Навъи дуввум** — он, ки агар мард андар дин қавӣ бошад ва аз маъсияти хештан нигоҳ тавонад дошт, аз танаъъум андар мубоҳот нигоҳ натавонад дошт: ва киро ин тавоноӣ бошад, ки бо қудрати тавонгарӣ нони ҷавин хӯрад ва ҷомаи дурушт пӯшад, чунон ки Сулаймон алайҳиссалом ҳамекард, андар мамлакат ва фармонравоӣ, ки аз касби даст бо андак таоми мухтасар ва ҷомаи дурушт қонеъ буд ва ин кас чун

дар танаъум афтод ва тан бар он рост истод ва одат фаро танаъум кард, аз он сабр натавон кард ва дунё биҳишти вай шавад ва маргро кореҳ бошад ва ҳамеша асбоби танаъум аз ҳалол ба даст натавонад овард ва аз шубуҳот ба даст овардан гирад ва бе қуввати султон ба даст натавонад овард, андар мудоҳанат ва риё ва нифоқ ва хиёнати салотин афтад, чун бо эшон наздик шавад, андар хатари қасду కароҳияти эшон афтад ва чун муқарраб гардад, мар ӯро ҳасад кунанд ва душманон падид оянд ва қасди вай кунанд ва биранҷонанд ва вай низ дар мукофоти он истад ва ба адоват бархезад ва мунофисат ва муҳосидат падид ояд ва ин ахлоқ сабаби ҳама маъсиятҳост, ки дурӯғ ва ғайбат ва бад хостани халқ ва ҷумла маъосии дил ва забон аз он падид ояд ва маънии дӯстии дунё, ки сари ҳама гуноҳон аст, ин аст, ки ин ҳама шохаҳо фурӯъи вай аст ва ин на як офат аст ва на даҳ ва на сад, балки худ андар адад наёяд, ки ин ҳовияест, ки қаъри он пайдо нест, чунон ки ҳовияи дӯзах, ки барои ин қавм офаридаанд.

**Навъи сеюм** — ва аз ин ҳеч кас халос наёбад — илло ман исматиллоҳи[1]: он, ки агар маъсият накунад ва танаъум накунад ва аз шубуҳот дур бошад ва роҳи вараъ нигоҳ дорад, то аз ҳалол ситонад ва ба ҳақ биниҳад, охир ба нигоҳдошти он дилмашғул бувад ва он дилмашғулӣӯро аз зикри Худой субҳонаҳу ва таъоло ва аз фикр дар ҷалол ва азамати Ҳақ субҳонаҳу ва таъоло боздорад, ки сирр ва лубоби ҳама ибодот он аст, ки зикри Ҳақ таъоло бар вай ғолиб шавад, чунон ки унс ба вай гирад ва аз ҳар чӣҷуз вай аст, мустағнӣ шавад ва ин диле фориғ хоҳад, ки ба ҳеч чизи дигар машғул набувад ва молдор, агар зиёъ дорад, бештари авқот андар фикри иморат ва хусумати шурако ва гузоридани хироҷ ва муҳосибати барзигарон бошад ва агар тиҷорат дорад, андар хусумати анбоз ва тақсири вай ва тадбири сафар ва муомилате талаб кардан, ки суди он бисёр бувад, ҳамеша дар ин ва мисли ин машғул бувад ва агар гӯсфанд ва дигар чаҳорпой дорад, ҳамин сабил бувад ва ҳеч мол бемашғалатар аз он набувад, ки ба масал ганҷе дорад андар зери замин ва ба қадри ҳоҷат харҷ мекунад, ҳамеша ба нигоҳ доштани он ва бими он, ки касе набарад ва тамаъ кунад ё бидонад, машғул бояд буд ва водиҳои андешаи аҳли дунёро ниҳоят набувад ва ҳар кӣ хоҳад, ки бо дунё бошад ва фориғ бувад, ҳамчунон бошад, ки касе хоҳад, ки дар об шавад ва тар нашавад ва ин мумкин нашавад.

Ин аст фавоид ва офоти мол, чун зиракон дар ин нигоҳ карданд, бидонистанд, ки қадри кифоят аз вай тарёқ аст ва зиёдати он ҳама заҳр

[1] Магар он ки Худояш нигоҳ дорад.

аст ва расул — алайҳисаллам — аҳли байти хешро қадри кифоят хост ва гуфт: «Ҳар кӣ аз кифоят зиёдат фаро гирифт, ҳалоки хеш ҳамегирад ва намедонад; аммо ба як бор барандохтан, то ҳеч намонад ва ба ҳоҷати хеш дилмашғул бошад, ин макруҳ аст ва нашояд дар шаръ, чунон ки Ҳақ таъоло гуфт: ва ло табсутҳо кулла-л-басти фатақъуда малуман маҳсуран»[1].

## Пайдо кардани офоти тамаъ ва ҳирс ва фоидаи қаноат

Бидон, ки тамаъ аз ҷумлаи ахлоқи мазмум аст ва мазаллат андар ҳоли нақд бувад ва хиҷлат ба охири кор — чун тамаъ барнаёяд — ва бисёр ахлоқи бад аз вай таваллуд кунад: ки ҳар кӣ ба касе тамаъ дорад бо вай мудоҳанат кунад ва нифоқ кунад ва ба иборат риё кунад ва бар истихфоф ва ботили вай сабр кунад. Ва одамиро ҳарис офаридаанд, ки бад-он ки дорад, ҳаргиз қаноат накунад ва ҷуз ба қаноат аз ҳирсу тамаъ нараҳад. Ва расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам гуфт: «Агар одамиро ду водии[2] пурзар бувад, водии сеюм хоҳад ва ҷуз хок андаруни одамӣ пур нагардонад». Ва гуфт — алайҳиссалоту вассалом: «Ҳама чиз аз одамӣ пир гардад, илло ду чиз: умеди зиндагонӣ ва дӯстии мол». Ва гуфт: «Хунук он касе, ки роҳи ислом ба вай намуданд ва қадри кифоят ба вай доданд ва бад-он қаноат кард». Ва гуфт: «Рӯҳулқудс дар ман дамид, ки ҳеч бандае намирад, то рӯзии вай ба тамом нарасад, аз Худои таъоло битарсед ва талаби дунё ба оҳистагӣ кунед», яъне муболиғат бар ҳирс макунед ва аз ҳад мабаред ва гуфт: «Аз шубҳатҳо ҳазар кун, то обидтарини халқ бошӣ ва бо он чи дорӣ, қаноат кун, то шокиртарини халқ ту бошӣ ва халқро он писанд, ки худро писандӣ, то мӯъмин бошӣ». Ва Авф ибни Молик разийаллоҳу анҳу гуфт: «Наздики расул алайҳиссалом будем ҳафт ё ҳашт кас, гуфт: байъат бикунед бо расули Худой». Гуфтем: «Бар чӣ байъат кунем?» Гуфт: «Байъат бикунед, ки Худойро бипарастед ва панҷ намоз ба пой доред ва ҳар чӣ фармояд ба самъу тоат пеш равед ва як сухан оҳиста гуфт — ва аз ҳеч кас суол макунед». Ва ин қавм пас аз он чунон буданд, ки агар тозиёнае аз дасти эшон биафтодӣ, фаро кас нагуфтандӣ: ки ба ман деҳ ва Мӯсо алайҳиссалом гуфт: «Ё раб, аз бандагони ту кӣ тавонгартар?» Гуфт: «Он, ки қаноат бикунад бад-он чи ман бидиҳам». Гуфт: «Кӣ одилтар?» Гуфт: «Он, ки инсоф аз худ бидиҳад». Ва Муҳаммад ибни Восеъ — раҳматуллоҳи алайҳи — нони хушк дар об кардӣ ва мехӯрдӣ ва мегуфтӣ, ки: ҳар кӣ бад-ин қаноат кунад, аз ҳама халқ бениёз бувад. Ибни

---

[1] Ва онро (яъне дастро дар бахшиш) макушо, то маломатзада ва ҳасратхӯрда нанишинӣ.

[2] Водӣ — дара.

Масъуд гуфт разийаллоҳу анҳу: ҳар рӯз фаришта мунодӣ кунад, ки: ё писари Одам, андаке, ки туро кифоят бувад, беҳтар аз бисёре, ки туро кифоят набувад ва аз он батар ва ғафлат бувад; ва Самит ибни Аҷлон гӯяд, ки: шиками ту бадасте дар бадасте[1] беш нест, чаро бояд ки туро ба дӯзах бурд? Ва дар хабар аст, ки: Ҳақ таъоло мегӯяд: ё ибни Одам, агар ҳама дунё туро диҳам, насиби ту аз он ҷуз қуте нахоҳад буд. Чун беш аз қут надиҳам ва машғала ва ҳисоб бар дигарон ниҳам, чи некӯие беш аз он бувад, ки бо ту карда бошам. Ва яке аз ҳукамо мегӯяд: ҳеч кас ба ранҷ сабуртар аз ҳариси мутаммеъ набувад ва ҳеч касро айше хуштар аз қонеъ набувад ва ҳеч кас андӯҳгинтар аз ҳасуд набувад ва ҳеч кас сабукбортар аз он кас набувад, ки ба тарки дунё бигӯяд ва ҳеч кас пушаймонтар аз олими бадкирдор набувад. Шаъбӣ — раҳматуллоҳи алайҳи — ҳамегӯяд, ки: сайёде гунҷишке бигирифт, гуфт: «Маро чи хоҳӣ кард?» Гуфт: «Бикушам ва бихӯрам». Гуфт: «Аз хӯрдани ман чизе наёяд, агар маро раҳо кунӣ, се сухан ба ту омӯзам, ки туро беҳтар аз хӯрдани ман». Гуфт: «Бигӯй», мурғ гуфт: «Як сухан дар дасти ту бигӯям ва яке дар он вақт, ки маро раҳо кунӣ ва яке он вақт, ки бар кӯҳ шавам». Гуфт: «Аввал бигӯй», гуфт: «Ҳар чӣ аз дасти ту бишуд, бад-он ҳасрат махӯр», раҳо кард ва бар дарахт нишаст. Гуфт: «Дигаре бигӯй», гуфт: «Муҳол ҳаргиз бовар макун». Ва париду бар сари кӯҳ нишаст ва гуфт: «Эй бадбахт, агар маро бикуштӣ, андар шиками ман ду дона марворид буд, ҳар яке бист мисқол, тавонгаре шудӣ, ки ҳаргиз дарвеше ба ту роҳ наёфтӣ». Мард ангушт дар дандон гирифт ва дареғ ва ҳасрат ҳамехӯрд. Гуфт: «Боре сеюм бигӯй». Гуфт: «Ту он ду сухан фаромӯш кардӣ, сеюм чи кунӣ?» Туро гуфтам: «Бар гузашта андӯҳ махӯр ва гуфтам, муҳол бовар макун, бад-он ки пару бол ва гӯшти ман даҳ мисқол набошад, андар шиками ман ду марвориди чиҳил мисқол чӣ гуна сурат бандад? Ва агар будӣ, чун аз дасти ту бишуд, ғам хӯрдан чӣ фоида?» Ин бигуфт ва бипарид ва ин масал барои он гуфта ҳамеояд, то маълум шавад, ки чун тамаъ падид ояд, ҳама муҳолот бовар кунад. Ва Ибнус-Самок — раҳматуллоҳи алайҳи — гӯяд: тамаъ расанест бар гардан ва бандест бар пой, расан аз гардани худ берун кун, то банд аз пой бархезад.

### Пайдо кардани илоҷи ҳирсу тамаъ

Бидон, ки доруи вай маъҷуне аст аз талхии сабр ва ширинии илм ва аз душвории амал ва ҳама доруҳои бемории дил аз ин ахлот бошад ва ҳосили ин илоҷ панҷ чиз аст:

---

[1] Ба даст — ваҷаб.

**Илоҷи аввал** — амал аст: чунон ки харҷи хеш ба андаке оварад: ба ҷомаи дурушт ва нони тиҳӣқаноат кунад ва нонхӯриш гоҳ-гоҳ, ки ин қадар бетамаъ ва беҳирс ба даст ояд. Ва расул алайҳиссалом гуфт: «Се чиз аст, ки наҷоти халқ андар он аст, тарсидан аз Худой субҳонаҳу ва таъоло андар сирр ва ошкоро ва харҷ кардан ба наво[1] дар дарвешӣ ва тавонгарӣ ва инсоф додан андар хашм ва хушнудӣ». Ва яке Бӯдардоро дид разийаллоҳу анҳу, ки ҳастаи хурмо мечид ва мегуфт: «Рафиқ дар маишат нигоҳ доштан аз фиқҳи мард бувад». Ва расул — алайҳиссалоту ва саллам — гуфт: «Ҳар кӣ харҷ ба наво кунад, Ҳақ таъоло ӯро бениёз кунад. Ва ҳар кӣ харҷ бенаво кунад, вайро дарвешӣ дод ва ҳар кӣ Худойро ёд кунад, Ҳақ таъоло вайро дӯст дорад». Ва гуфт ъалайҳиссалоту вассалом: «Харҷ ба тадбир ва оҳистагӣ нимаи маишат аст».

**Илоҷи дуввум** — он, ки чун кифояти рӯз ёфт, дил андар мустақбал чандон набандад, ки амали вай дароз шавад ва ором нагирад дар талаби он ва шайтон ӯро ғалаба кунад, чунон ки гуфт: «Аш-шайтона йаъидукум ал-фақара ва йаъмурукум бил-фаҳшоъи»[2] хоҳад, ки туро аз биму ранҷи дарвешии фардо имрӯз ба нақд андар ранҷ дорад ва бар ту ҳамехандад, ки бошад, ки худ фардо наёяд ва агар биёяд, ранҷи он беш аз он нахоҳад буд, ки имрӯз ба нақд худро дар он афканад ва ҳазар аз ин бад-он бувад, ки бидонад рӯзе ба сабаби ҳирси ҳарис зиёдат нашавад ва он чӣ муқаддар аст, лобуд бирасад. Расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам бо Ибни Масъуд бигузашт ва ӯро сахт андӯҳгин дид, ӯро гуфт: «Ғам бисёр бар дил манеҳ, ки ҳар чӣ тақдир карда бошад, бишавад ва он чӣ рӯзии туст, бирасад лобуд; ва бояд, ки бидонад, ки рӯзии банда бештар аз ҷое бувад, ки напиндорад», чунон ки гуфт: «Ва ман йаттақилоҳа йаҷъал лаҳу махраҷан ва йарзуқҳу мин ҳайсу ло йаҳтасиб». Ва Суфёни Саврӣ гуфт: «Парҳезгор бош, ки ҳаргиз ҳеч парҳезгор аз гуруснагӣ намирад, яъне Ҳақ субҳонаҳу ва таъоло дили халқ бар ту чунон гардонад, ки ба шафқат кифояти ту нохоста ҳамерасонанд». Ва Бӯҳозим — раҳматуллоҳи алайҳи — гуфт: «Ҳар чӣҳаст, ду қисм аст: он чӣ рӯзии ман аст бе таъҷили ман бирасад ва он чӣ рӯзии ман нест, ба ҷаҳди ҳама аҳли осмону замин ба ман нарасад».

**Илоҷи сеюм** — он, ки бидонад, ки агар тамаъ накунад ва сабр кунад, ранҷур шавад ва агар тамаъ кунад ва сабр накунад, ҳам хор шавад ва ҳам ранҷур ва бо ин малум бошад ва андар хатари иқоби охират бувад ва бад-он савоб ёбад ва сутуда бувад, охир ранҷе бо савоб ва сутудагӣ ва иззи нафс авлотар аз ранҷе бо мазаллат ва накӯҳиш ва биму уқубат. Ва расул

[1] Харҷ кардан ба наво: иқтисод ва миёнаравӣ.

[2] Шайтон шуморо ба дарвешӣ ваъда медиҳад ва ба кори зишт фармон медиҳад.

саллаллоҳу алайҳи ва саллам гуфт: «Иззи мӯъмин андар он бувад, ки аз халқ бениёз бошад». Ва Алӣ ибни Абитолиб — карамаллоҳу ваҷҳаҳу — гӯяд, ки: «Ҳар кӣ туро ба вай ҳоҷат аст, асири вай гаштӣ ва ҳар киро ба ту ҳоҷат аст, амири вай гаштӣ».

**Илоҷи чаҳорум** — он, ки андеша кунад, то ин ҳирсу тамаъ барои чӣ мекунад: агар барои танаъъуми шикам ҳамекунад, хару гов аз вай беш хӯрад; ва агар барои шаҳвати фарҷ кунад, хуку хирс аз вай беш бувад ва агар барои таҷаммул ва ҷомаи некӯ кунад, ҷуҳудонро низ он бошад; ва агар тамаъ бибарад ва ба андаке қаноат кунад, хештанро ҳеч назир набинад, магар анбиё ва авлиё ва чун монанди ин қавм бошад, беҳтар, ки монанди ҷонварон.

**Илоҷи панҷум** — он, ки аз офати мол биандешад: ки чун бисёр бувад андар дунё андар хатари офот бувад ва андар охират ба понсад сол пас аз дарвешон дар биҳишт шавад; бояд ки ҳамеша дар касе нигарад, ки дуни вай бошад дар дунё ва бад-он шукр кунад ва дар тавонгарон нанигарад. Ва расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам мегӯяд: «Дар касе нигаред, ки дуни шумо бошад дар дунё»; ва иблис ҳамеша фаро менамояд, ки чаро қаноат кунӣ, фулон ва фулон чандин мол доранд?! Ва чун парҳез кунӣ, гӯяд, чаро ҳазар кунӣ, фулон ва фулон олим ҳазар намекунанд ва ҳаром ҳамехӯранд?! Ва дар дунё касе фаро пеш медорад, ки тавонгартар аз ту бувад ва дар дин онро, ки кам аз ту бувад ва саодат тавонад ва акси ин бувад! Ки ҳамеша бояд андар дин дар бузургони муттақӣ нигаҳ кунӣ, то хештанро муқассир бинӣ ва андар дунё андар дарвешон нигаҳ кунӣ, то хештанро тавонгар бинӣ.

## Пайдо кардани фазлу савоби саховат

Бидон, ки ҳар кӣ мол надорад, бояд ки ҳоли вай қаноат бувад, на ҳирс ва чун дорад, ҳоли вай саховат бувад на бухл, ки расул алайҳиссалом фармудааст: «Сахо дарахте аст, андар биҳишт, ҳар кӣ сахӣ бошад, даст андар шохи вай зада бошад ва вайро ҳамебарад, то ба биҳишт ва бухл дарахте аст андар дӯзах ва ҳар кӣ бахил бувад, ӯро ҳамебарад, то ба дӯзах». Ва гуфт: «Ду хулқ аст, ки Худой субҳонаҳу ва таъоло онро дӯст ҳамедорад: сахо ва хӯи нек ва ду хулқ аст, ки онро душман ҳамедорад: бухл ва хӯи бад». Ва гуфт: «Ҳақ субҳонаҳу ва таъоло ҳеч валие наёфарид бахил ва бадхӯ». Ва гуфт: «Гуноҳи сахӣ фаро гузоранд, ки ҳар гоҳ, ки вайро усрате бувад, дастгири ӯҲақ таъоло бошад». Ва расул алайҳиссалом қавмеро андар ғазо бигирифт ва ҳамаро бикушт, илло яке, Алӣ разийаллоҳу анҳу гуфт: «Ё

расулуллоҳ чун ҳамаро кеш яке ва гуноҳ яке ва Худо яке, ин якеро чаро накуштӣ?!» Гуфт: «Зеро, ки Ҷабраил алайҳиссалом маро хабар дод, ки вай сахӣ аст». Ва гуфт: «Таоми сахӣ доруст ва таоми бахил иллат». Ва гуфт: «Сахӣ ба Худои субҳонаҳу ва таъоло ва ба биҳишт ва ба мардумон наздик аст ва аз дӯзах дур: ва бахил ба Худои субҳонаҳу ва таъоло ва ба биҳишт ва ба мардумон дур аст ва ба дӯзах наздик». Ва гуфт саллаллоҳу алайҳи ва саллам: «Ҳақ таъоло ҷоҳили сахиро дӯсттар дорад, аз обиди бахил ва бадтарини иллатҳо бахилӣ аст». Ва андар хабар аст: ки: «Ҳақ таъоло ваҳй кард ба Мӯсо алайҳиссалом, ки Сомириро бимакуш, ки вай сахӣ аст».

**Осор**: Алӣ разийаллоҳу анҳу гӯяд: «Чун дунё бар ту иқбол кунад, харҷ кун, ки аз харҷ кам нашавад ва чун аз ту бигурезад, харҷ кун, ки бинамонад». Яке қиссае навишт ба Ҳусайн ибни Алӣ разийаллоҳу анҳумо — фаро ситад ва гуфт: «Ҳоҷати ту равост, гуфтанд: чаро набишта барнахондӣ? Гуфт: «Тарсам аз Худои таъоло, ки аз дил истодани ӯ пеши ман аз ман пурсад». Ва Муҳаммад ибнул-Мункадир — раҳматуллоҳи алайҳи — ривоят кунад аз Умми Зарра ходимаи Оиша разийаллоҳу анҳо, ки вай гуфт: «Абдуллоҳи Зубайр разийаллоҳу анҳо ду ғаррора[1] саду ҳаштод ҳазор дирам сим пеши Оиша фиристод, табақ хост ва ҳама ба мустаҳиқон қисмат кард, шабонгоҳ нон бурдам ва порае равғани зайт, то рӯза кушояд ва гуфтам: ё уммулмӯъминин, ин ҳама харҷ кардӣ, агар ба як дирам моро гӯшт харидӣ, чӣ буд?» Гуфт: «Агар ёд додӣ, бихаридаме». Ва чун Муовия ба Мадина бигузашт, Ҳусайн фаро Ҳасан разийаллоҳу анҳумо — гуфт: «Салом бар вай макун». Чун Муовия берун шуд, Ҳасан гуфт: «Моро вом аст», аз паси вай бишуд ва вомӣ худ бигирифт, шутуре аз пас монда буд, Муовия пурсид, ки бори он чӣ аст?» Гуфтанд: «Зар аст, ҳаштод ҳазор динор», гуфт: «Ҳамчунон ба Ҳасан таслим кунед, то дар ваҷҳи вом кунад». Ва Абулҳасани Мадоинӣ гӯяд: «Ҳасан ва Ҳусайн ва Абдуллоҳи Ҷаъфар — ризвонуллоҳу ъалайҳим аҷмаин — ҳар се ба ҳаҷ мешуданд, шутури зод бигузошта буданд бар ҷой, гурусна ва ташна ба наздики пиразане аз араб бигузаштанд», гуфтанд: «Ҳеҷ шароб дорӣ?» Гуфт: «Дорам», гӯсфанде дошт, бидӯшид ва шир ба эшон дод, гуфтанд: «Ҳеҷ таом дорӣ?» Гуфт: «Надорам, магар ин гӯсфанд, бикушед ва бихӯред». Бикуштанд ва бихӯрданд ва бигуфтанд: мо аз қурайшем, чун аз ин сафар бозоем, наздики мо ой, то бо ту некӯӣ кунем ва бирафтанд, чун шавҳари вай бозомад, хашмгин шуд ва гуфт: «Гӯсфанде ба қавме додӣ, ки худ намедонӣ, ки эшон киянд». Пас рӯзгоре баромад, пиразан ва шавҳари вай ба сабаби дарвешӣ ба Мадина афтоданд ва барои қут саргини шутур

---

[1] Киса, ҷувол.

мечиданд, мефурӯхтанд ва бад-он рӯзгор ҳамекарданд. Як рӯз он пирзан ба кӯе фурӯ шуд, Ҳасан ба дари сарои хеш нишаста буд, ӯро бишинохт, гуфт: «Ё пирзан, маро ҳамедонӣ?» Гуфт: «На». Гуфт: «Ман он меҳмони туам фулон», пас фармуд, то вайро ҳазор гӯсфанд ва ҳазор динор бидиҳанд ва вайро бо ғуломи хеш наздики Ҳусайн разийаллоҳу анҳу фиристод, гуфт: «Бародарам туро чӣ дод?» Гуфт: «Ҳазор гӯсфанду ҳазор динор». Ҳусайн низ ҳам чандон бидод ва ғуломи худ ҳамроҳ кард, то ба наздики Абдуллоҳ ибни Ҷаъфар разийаллоҳу анҳумо — ва ҳол бигуфт; гуфт: «Эшон ҳар ду чанд доданд?» Гуфт: «Ду ҳазор гӯсфанду ду ҳазор динор». Гуфт: «Агар ибтидо пеши мо расидӣ эшонро андар ранҷ наяфкандӣ, яъне чандон бидодаме, ки эшонро боистӣ дод». Ва бифармуд, то ду ҳазор динор ва ду ҳазор гӯсфанд ба вай доданд, пирзан бо он ҳама неъмат пеши шавҳар шуд. Марде дар араб ба сахо маъруф буд бимурд, қавме аз сафар меомаданд, гурусна буданд, бар сари гӯри ӯ фуруд омаданд ва гурусна бихуфтанд, яке аз эшон шутуре дошт, он мурдаро ба хоб дид, ки гуфт: «Ин шутури ту баначиби[1] ман фурӯшӣ?» Гуфт: «Фурӯшам ва аз рӯи наҷиби некӯ монда бувад бо фурӯхтан». Ва он мурда он шутурро бикушт, чун аз хоб бедор шуданд, шутурро кушта диданд, дег барниҳоданд ва бипухтанд ва бихӯрданд, чун бозгаштанд, корвоне пеш омад, яке дар миёни корвонон Худованди шутурро овоз медод ва номи ӯ мебурд ва мегуфт: «Ҳеч наҷибе харидаӣ аз фулон мурда?» Гуфт: «Харидаам, лекин дар хоб ва қисса бигуфт». Гуфт: «Он наҷиб ин аст, бигир, ки ман ӯро ба хоб дидам», ки гуфт: «Агар ту писари манӣ ин наҷиби ман ба фулон кас деҳ». Ва Абӯсаиди Харгӯшӣ, ривоят кунад, ки: андар Миср марде буд, ки дарвешонро поймардӣ кардӣ, дарвешеро фарзанде омад ва ҳеч чиз надошт, гуфт: «Наздики вай рафтам, биёмад ва аз ҳар кас суол кард, ҳеч футӯҳ набуд, пас бархост ва маро бар сари гӯре бурд ва бинишаст ва гуфт: худой бар ту раҳмат кунод, ту будӣ, ки андӯҳи дарвешон ҳамебурдӣ ва ҳар чӣ боястӣҳамедодӣ, имрӯз барои кӯдаки ин мард бисёр ҷаҳл кардам, ҳеч футӯҳ набуд». Пас, бархост ва диноре дошт ба ду ним кард ва як нима ба ман дод ва гуфт: «Ин бо воми ту додам, то чизе падид ояд ва ин мардро муҳтасиб гуфтандӣ, гуфт: фиристодам ва кори кӯдак тамом кардам ва бисохтам, мӯҳтасиб он шаб мурдаро ба хоб дид, ки гуфт: ҳар чӣ гуфтӣ, шунидам имрӯз, лекин моро дар ҷавоб дастуре нест, акнун ба хонаи ман шав ва кӯдакони маро бигӯй, он ҷо ки отащдон аст, биканад ва понсад динор андар он ҷост бад-он мард диҳанд». Мӯҳтасиб дигар рӯз бирафт ва чунон ки шунида буд, бикард ва понсад динор биёфт, фарзандони вайро

[1] Наҷиб: шутури хуб ва асил.

гуфт: «Бар хоб ҳукме нест ва ин зар шуморост, баргиред, гуфтанд: вай мурдааст ва саховат мекунад, мо зиндаем бахилӣ кунем?!» Ҷумла наздики он мард бурд, чунон ки гуфта буд, мард як динор баргирифт ва ба ду ним кард ва як нима аз ҷиҳати вом ба вай дод ва дигар нима худ бозгирифт ва мобақӣ гуфт: «Баргир ва ба дарвешон деҳ, ки моро ҳоҷат беш аз ин набувад». Бӯсаиди Харгӯши гуфт: «Ки аз ин ҳама намедонам, ки кадом беҳтар аст ва сахитар». Ва гуфт: «Чун ба Миср расидам, сарои он мурда талаб кардам ва кӯдакони вай монда буданд, эшонро бидидам ва барояшон симое хайр буд, ин оят маро ёд омад: Ва кона абуҳумо солеҳан»[1]. Ва аҷаб мадор аз баракоти саховат, ки паси марг бимонад ва ба тариқи хоб таъриф афтад, ки одати Халил алайҳиссалом меҳмон доштан бувад ва ин зиёфат пас аз вафоти вай, то ин ғоят бимондааст ва Рабеъ ибни Сулаймон ҳикоят кунад, ки Шофеъӣ — раҳматуллоҳи алайҳи — ба Макка расид ва даҳҳазор динор бо вай буд, хайма беруни Макка бизад ва он зар бар изоре рехт ва ҳар, ки вайро салом кардӣ як каф ба вай додӣ, то намози пешин бикард, изор бияфшонд ҳеч чиз намонда буд ва яке як рӯз рикоби вай бигирифт, то барнишаст, Рабеъро гуфт: «Чаҳор сад динор ба вай деҳ ва узр хоҳ». Як рӯз Алӣ разийаллоҳу анҳу бигирист, гуфтанд: чаро ҳамегирйӣ? Гуфт: «Ҳафт рӯз аст, то ҳеч меҳмон дар хонаи ман нарасидааст». Ва яке наздики дӯсте шуд ва гуфт: «Чаҳорсад дирам вом дорам», ба вай дод, бигирист, зани вай гуфт: «Чун хостӣ гирист, набоистӣ додан». Гуфт: «Аз он мегирям, ки аз вай ғофил мондаам, то вайро бад-он ҳоҷат омад, ки бар ман суол кард».

## Пайдо кардани мазаммати бухл

Ҳақ таъоло мегӯяд: «Ва ман йуқа шуҳҳа нафсиҳи фа-авлайка ҳуму-л-муфлиҳуна — онро, ки аз шаҳҳи[2] нафс нигоҳ доштанд, ба фаллоҳ расид» ва гуфт субҳонаҳу ва тақаддасан ва таъоло: «Ва ло йаҳасабанна-л-лазина йабхалуна бимо отиҳумуллоҳа мин фазлиҳи хайру лаҳум бал ҳува шаррун лаҳум сайутаввақуна мо бахилу биҳи йавма-л-қиёмати», гуфт: «Мапиндор, он касон, ки бахилӣҳамекунанд, боз он ки Худой эшонро додааст, ки он хайри эшон аст, балки шарри эшон аст ва зуд бошад, ки ҳар чӣ бад-он бахилӣҳамекунанд, тавқе кунанд ва дар гардани эшон афкананд андар қиёмат». Ва расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам гуфт: «Дур бошед аз бухл, ки он қавм, ки пеш аз шумо будаанд, ба бухл ҳалок

---

[1] Ва падарашон марди некӯ буд.

[2] Бахилии омехта ба ҳирс.

шуданд ва бухли эшонро бар он дошт, то хунҳо бирехтанд ва ҳаромро ҳалол доштанд». Ва гуфт: «Се чиз муҳлик аст: бухл чун маттоъ бувад, яъне ту ба фармони вай кор кунӣ ва бо вай хилоф накунӣ ва ҳавои ботил, ки аз паи он фаро шавӣ ва уҷби мард ба хештан». Ва Бӯсаиди Хадарӣ — раҳматуллоҳи алайҳи — ҳамегӯяд, ки: ду мард андар наздики расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам шуданд ва баҳои шутуре бихостанд, бидод, чун берун шуданд, пеши Умар шукр карданд, Умар ҳикоят кард бо расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам, пас расул гуфт: «Фулон беш аз ин биситад ва шукр накард». Пас гуфт: «Ҳар кӣ аз шумо биёяд ва ба илҳоҳ аз ман чизе фаро ситонад ва бибарад, он оташ аст». Умар гуфт: «Ва чун оташ аст, чаро медиҳӣ?» Гуфт: «Зеро, ки илҳоҳ кунад ва Ҳақ таъоло announce написандад, ки бахил бошам ва надиҳам». Ва гуфт: «Шумо ҳамегӯед, ки бахил маъзуртар аз золим бувад, чи зулм аст наздики Ҳақ таъоло азимтар аз бухл, савганд ёд кардаст Ҳақ таъоло ба иззат ва азамати хеш, ки ҳеч бахилро андар биҳишт нагузорад» — як рӯз расул алайҳиссалом тавоф ҳамекард, яке даст андар ҳалқаи Каъба зада буд ва ҳамегуфт: «Ба ҳурмати ин хона, ки гуноҳи маро биёмурз». Гуфт: «Гуноҳи ту чист, бигӯ?» Гуфт: «Гуноҳи ман азимтар аз он аст, ки сифат тавон кард». Гуфт: «Гуноҳи ту азимтар аст ё замин?» Гуфт: «Гуноҳи ман». Гуфт: «Гуноҳи ту азимтар аст ё осмон?» Гуфт: «Гуноҳи ман». Гуфт: «Гуноҳи ту азимтар аст ё арш?» Гуфт: «Гуноҳи ман». Гуфт: «Гуноҳи ту азимтар аст ё Ҳақ таъоло?» Гуфт: «Ҳақ таъоло». Гуфт: «Чист, ки чунин навмед шудаӣ аз раҳмати Ҳақ таъоло?» Гуфт: «Моли бисёр дорам ва агар соиле падидор ояд, пиндорам, ки оташе омад, ки андар ман афтад». Расул алайҳиссалом гуфт: «Дур бош аз ман, то маро бо оташи хеш насӯзӣ, бад-он Худой, ки маро ба роҳи рост фиристод, ки агар миёни рукн ва мақом ҳазор сол намоз кунӣ ва чандон бигирйӣ, ки аз оби чашми ту ҷӯйҳо равон шавад ва дарахтҳо бирӯяд ва он гоҳ андар бахилӣ бимирӣ, ҷои ту ҷуз дӯзах набувад, вайҳак[1] бухл аз куфр аст ва кофир андар оташ аст, вайҳак нашунидаӣ, ки Ҳақ таъоло ҳамегӯяд: ва ман йабхал фаиннамо йабхалу ъан нафсиҳи ва ман йуқа шубиҳҳа нафсиҳи фа-увлайка ҳуму-л-муфлиҳуна». Ва Каъб ҳамегӯяд, ки: ҳар рӯз бар ҳар касе ду фаришта муваккал аст ва мунодӣ кунад ва мегӯяд: ё раб, агар мол нигоҳ дорад, бар вай талаф кун ва агар нафақа кунад, халаф деҳ[2]. Бӯхалифа — раҳматуллоҳи алайҳи — ҳамегӯяд, ки: бахилро таъдил накунам[3] ва гувоҳӣ нашавам, ки бахил вайро бар он дорад, ки

[1] Вой бар ту.

[2] Ҷонишин ва иваз.

[3] Одил нашиносам.

истиқсо[1]кунад ва зиёдати ҳаққи худ ситонад ва Яҳё ибни Закариё — алайҳимуссалом — иблисро дид, гуфт: «Кист, ки вайро душмантар дорӣ ва кист, ки вайро дӯсттар дорӣ?» Гуфт: «Порсои бахилро дӯсттар дорам, ки ҷон меканад ва бухл онро ҳабта ҳамекунад ва фосиқи сахиро душмантар дорам, ки хуш ҳамехӯрад ва ҳамеравад ва ҳаметарсам, ки Ҳақ таъоло ба сababи саховати вай бар вай раҳмат кунад ё вайро тавба диҳад».

## Пайдо кардани савоби исор

Бидон, ки исор аз сахо азимтар аст, ки сахӣ он бошад, ки он чӣ бад-он мӯҳтоҷ набошад, бидиҳад ва исор он бувад, ки бо он кӣ мӯҳтоҷ бувад бидиҳад. Ва чунон ки камоли саховат исор аст ва он бошад, ки боз он кӣ мӯҳтоҷ бувад, бидиҳад, камоли бухл бад-он бувад, ки бо ҳоҷат аз худ дареғ дорад, то агар бемор бувад, худ илоҷи он накунад, дар дили вай орзуҳо бувад ва мунтазир ҳамебошад, то аз касе бихоҳад ва аз моли худ бинатавонад харид. Ва савоби исор азим аст ва Ҳақ таъоло бар ансор бад-ин сано гуфт: «Ва йуъсируна ъало анфусиҳим ва лав кона биҳим хасосатун». Ва расул алайҳиссалом гуфт: «Ҳар кӣ чизе ёбад, ки вайро орзуи он бошад, орзуи хеш андар боқӣ кунад[2] ва бидиҳад, Ҳақ таъоло вайро биёмурзад». Оиша разийаллоҳу анҳо мегӯяд: андар хонаи расул алайҳиссалом ҳаргиз сер нахӯрдем ва тавонистем, валекин исор кардем. Ва расул алайҳиссалом меҳмон фаро расид ва андар хона ҳеч чиз набуд, яке аз ансор дар омад ва вайро ба хона бурд ва таом андак доштанд, чароғ бикуштанд ва таом пеши вай ниҳоданд ва даст ҳамеоварданд ва ҳамебурданд ва намехӯрданд, то меҳмон бихӯрад, дигар рӯз расул алайҳиссалом гуфт: «Ҳақ таъоло аҷаб дошт аз хулқи шумо ва сахои шумо бо онҳо меҳмон» ва ин оят фармуд омад: «Ва йуъсируна ъало анфусиҳим ва лав кона биҳим хасосатун». Ва Мӯсо алайҳиссалом гуфт: «Ё раб, манзалати Муҳаммад фаро ман намой». Гуфт: «Тоқати он надорӣ, лекин аз дараҷоти вай яке фаро ту намоем, чун фаро намуд, бими он буд, ки аз нури азамати он мадҳуш шавад». Гуфт: «Бор Худоё, ин ба чи ёфт?» Гуфт: «Ба исор бо халқ». Гуфт: «Ё Мӯсо, ҳеч бандае андар умри хеш як бор исор накунад, ки на шарм дорам, ки бо ӯ ҳисоб кунам, савоби вай биҳишт бошад ҳар куҷо, ки хоҳад». Ва Абдуллоҳ ибни Ҷаъфар як бор андар хурмостон фуруд омад, ғуломи сиёҳ нигоҳбони он буд, се қурс оварданд барои ғулом, саге андар омад, ғулом яке фаро вай андохт, бихӯрд, дигар

[1] Мӯшикофӣ.

[2] Дар боқӣ кардан: тамом кардан ва даст бардоштан.

биандохт, бихӯрд, се дигар бияндохт, бихӯрд. Абдуллоҳ гуфт: «Иҷрои[1] ту чанд аст?» Гуфт: «Ин, ки диди̅». Гуфт: «Чаро ҷумла бо саг доди̅?» Гуфт: «Ин ҷо пагоҳ саг набуд, ин аз ҷои дур омада буд, нахостам, ки гурусна бошад». Гуфтам: «Ту имрӯз чи хӯри̅?» Гуфт: «Сабр кунам». Субҳоналлоҳ маро аз саховат маломат ҳамекунанд, ин ғулом аз ман сахитар аст, бифармуд, то хурмостонро бихариданд ва он ғуломро бихариданд, вайро озод кард ва он хурмостонро ба вай дод. Ва расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам аз қасди кофирон мегурехт, Али̅ разийаллоҳу анҳу бар ҷои вай бихуфт, то агар кофирон қасд кунанд, хештанро фидо карда бошад, ҳаққалол ҷалола ваҳй кард, ба Ҷабраил ва Микоил, ки миёни шумо бародаре афкандам ва умри яке дарозтар кардам, кист аз шумо, ки исор кунад? Ҳар яке аз эшон он умри дарозтарин мехост аз бари худ, Ҳақ таъоло гуфт: «Чаро чунон накунед, ки Али̅ кард, вайро бо Муҳаммад бародари̅ бодам ҷони хештан фидо кард ва вайро исор кард ва бар ҷои вай бихуфт, ҳар ду ба замин шавед ва вайро аз душман нигоҳ доред». Биёмаданд, Ҷабраил наздики сари вай биистод ва Микоил наздики пои вай гуфт, бах бах[2] ё писари Бӯтолиб, ки Ҳақ таъоло ба фариштагони хеш ба ту мубоҳот мекунад ва ин оят фармуд, омад, ки «Ва мина-носи ман яшри нафсаҳу абтиғоа маразотиллоҳи[3]...ал-ойа». Ва Ҳасани Антоки̅ — раҳматуллоҳи алайҳи — аз бузургони машоих буд, сиву чанд кас аз асҳоб вай гирд омада буданд ва нони тамом надоштанд, он чи̅ буд, пора карданд ва ҳама андар пеш биниҳоданд ва чароғ баргирифтанд ва бинишастанд, чун чароғ бозоварданд, ҳама ҳамчунон барҷой буд ва ҳар яке ба қасди исор даст бидошта буданд ва нахӯрда, то рафиқ бихӯрад. Ва Ҳазиқаи Адави̅ — раҳматуллоҳи алайҳи — гӯяд: рӯзи ҷанги Табук[4] бисёр халқ шаҳид шуданд, ман об баргирифтам ва писарами хешро талаб кардам ва об ба наздики вай бурдам, вайро як нафас монда буд, гуфтам: «Об хоҳи̅? Гуфт: хоҳам, дигаре гуфт: оҳ, ишорат кард, ки аввал пеши ӯ бар, он ҷо бурдам, Ҳишом ибнул-Ос буд ва баҷон додан наздик шуда буд, гуфтам: об бигир, дигаре гуфт: оҳ, Ҳишом гуфт: пештар бо вай деҳ, чун наздики вай шудам, ҷон бидода буд, боз наздики вай омадам, бимурда буд, боз наздики писарам омадам, бимурда буд». Чунин гӯянд, ки ҳеч кас аз дунё берун нашуд, чунон ки андар дунё омад, магар Бушри Ҳофи̅, ки дар вақти ҷон додан соиле даршуд ва чизе аз вай хост, ҳеч чиз надошт,

---

[1] Музд, ҳуқуқ.

[2] Хушо ба ҳоли ту.

[3] Ва аз мардумон касоне ҳастанд, ки нафси худро барои ба даст овардани хушнудии Худои таъоло фурӯшанд.

[4] Табук ҷое аст, миёни Шом ва Мадина, яке аз ҷангҳои ҳазрати расул он ҷо будааст.

магар пироҳан, он низ баркашид ва ба вай дод ва ҷома ба орият хост ва андар пӯшид ва фармон ёфт[1].

### Пайдо кардани ҳадди саховат ва бухли ҳар кас

Бидон, ки ҳар касе хештан сахӣ пиндорад ва дигарон вайро бахил пиндоранд, пас лобуд ҳақиқат ин бибояд шинохт, ки ин бемории азим аст, то бидонанд ва илоҷ кунанд ва ҳеч кас набошад, ки ҳар чӣ аз вай хоҳанд, бидиҳад, агар бад-ин бахил шавад, ҳама бахил бошад. Ва андар ин сухан бисёр гуфтаанд, валекин бештарин бар онанд, ки: ҳар кӣ он чи шаръ бар вай воҷиб кардааст, манъ кунад, бахил бошад ва чун осон натавонад дод, бахил бошад. Ва ин басанда нест: наздики мо ҳар, ки нон бо нонбо диҳад ва гӯшт бо қассоб, ки як сер кам аст, бахил бошад ва ҳар кӣ нафақаи зан ва фарзандон чунон диҳад, ки қозӣ тақдир карда бошад ва андар як луқма варои он музоиқат кунад, бахил бошад ва ҳар кӣ нон дар пеш дорад ва чун дарвеше аз дур биёяд, пинҳон кунад, бахил бувад. Пас, дуруст он аст, ки бахил он бувад, ки он чӣ доданӣ бошад, бинадиҳад. Ва мол аз барои ҳикмате офаридаанд, чун ҳикмат додан иқтизо кунад, имсоки бахилӣ бошад ва доданӣ он бувад, ки шаръ фармояд ва ё мурувват фармояд, ки бибояд дод ва воҷиби шаръ маълум аст ва шаръ бад-он иқтисор кардааст, ки бахилон тоқати он доранд, чунон ки гуфт: «Ан йасъалкумуҳо фуйаҳфикум табхалу ва йухриҷ азғонакум»[2], аммо воҷиби муруват ба аҳволи мардумон ва ба миқдори мол ва ба касе, ки бухл бо вай бошад, бигардад: пас чизҳо бувад, ки ба одат аз тавонгарони зишт бувад ва аз дарвешон набувад ва бо аҳлу иёл зишт бувад ва бо бегона набувад ва бо дӯстон зишт бувад ва бо дигарон набувад ва аз пирон зишт бувад ва аз ҷавонон набувад ва аз мардон зишт бувад ва аз занон набувад ва аз меҳмонон зишт бувад ва мисли он дар муомила ва байъ зишт набувад, пас ҳадди ин он аст, ки: мол нигоҳ доштан мақсуд аст, валекин ғараз бошад, ки аз нигоҳ доштани мол мақсудтар бувад ва чун ғараз муҳимтар бувад, имсоки бухл бувад ва чун нигоҳ дошт муҳимтар бувад ва харҷ ба табзир бувад, ин худ мазмум бошад, пас чун меҳмон фаро расад, мурувват нигоҳ доштан аз мол нигоҳ доштан муҳимтар ва манъи вай бад-ин узр, ки ман закот бидодаам, зишт бувад ва бухл бошад ва чун ҳамсоя гурусна бувад ва вайро таом бисёр бувад, манъи бухл бувад. Ва аммо чун

[1] Фармон ёфтан, аз дунё рафтан.

[2] Агар онро (моли дунёро) аз шумо бихоҳанд ва исрор варзанд, бухл хоҳед кард ва кинаҳои шумо берун меафтад.

воҷиби шаръ ва мурувват бидодӣ ва моли бисёр бимонад, талаби савоби охират ба садақот муҳим аст ва нигоҳ доштани мол аз баҳри навоиби[1] рӯзгор низ муҳим аст. Лекин тақдими он бар ғарази савоб бухл аст наздики бузургон ва наздики авом бухл нест чи назари авом бештар мақсуд бар дунё бувад ва ин ба назари ҳар касе бигардад. Агар бар воҷиби шаръ ва мурувват иқтисор кунад, аз бухл халос ёфт, валекин дараҷаи сахо он гоҳ ёбад, ки бад-ин бияфзояд ва чандон ки ҳамеафзояд, вайро дар саховат дараҷа падид ҳамеояд ва савоб он биёбад, агар андак бошад ва агар бисёр, ҳар яке бар миқдори хеш ва сахӣ он бувад, ки додан бар вай душвор набувад, ки чун ба такаллуф диҳад, сахӣ набошад ва агар сано ва шукр ва мукофот чашм дорад, сахӣ набувад ва ҷавод ва сахӣ он бувад, ки бе ғараз диҳад ва ин аз одамӣ муҳол аст; балки ин сифати Ҳақ таъолост, валекин чун одамӣ ба савоби охират ва номи некӯ кифоят кунад, вайро ба маҷоз сахӣ гӯянд, ки иваз андар ҳол талаб намекунад. Сахӣ андар дунё ин бошад, аммо сахӣ дар дин он бувад, ки бок надорад, ки ҷон фидо кунад андар дӯстии Ҳақ таъоло ва андар охират ҳеч иваз чашм надорад, балки дӯстии Ҳақ таъоло худ боиси вай бувад у бас ва фидо кардани худ айни ғараз бувад ва лаззат бувад ва чун чизе чашм дорад, муоваза бувад на саховат.

## Пайдо кардани илоҷи бухл

Бидон, ки ин илоҷ мураккаб аст аз илму амал:

**Аммо илм** — он аст, ки аввал сабаби бухл шиносӣ: ки ҳар бемори, ки сабаби вай бидонӣ, илоҷи он битавон кард ва сабаби вай дӯстии шаҳватҳост, ки бе мол ба вай натавон расид ва ба умеди зиндагонии ..., ки агар бахил бидонад, ки зиндагонии вай як рӯз ё як сол беш намондааст, харҷ бар вай осонтар шавад, магар ки фарзанд дорад, ки бақои фарзанд ҳамчун бақои худ донад ва бухли вай маҳкамтар шавад. Ва барои ин гуфт — расул — алайҳисаллам, ки: «Фарзанд кони бахилӣ ва баддилӣ[2] ва ҷаҳолат аст». Ва вақте бошад, ки аз дӯстии мол шаҳвате ботил таваллуд кунад ё барои шаҳват моли худ айни моли маъшуқи вай шавад ва низ бисёр бувад, ки чандон ки бизияд, мол дорад ва зиёъ ва асбоб ва дахли зиёъ, ки вайро ва зану фарзанди вайро то ба қиёмат басанда аст — берун нақди бисёр, ки дорад — ва агар бемор шавад худро илоҷ накунад ва закот бинадиҳад ва нигоҳ доштани зар андар замин, шаҳвати вай бувад,

---
[1] Сахтиҳо.
[2] Тарс.

боз он, ки донад, ки бимирад ва душманони вай бибаранд, валекин бахил вайро аз харҷ кардан монеъ бувад ва ин бемории азим аст, ки камтар илоҷ пазирад.

Ва акнун чун сабаб бишинохтӣ, илоҷи дӯстии шаҳавот ба қаноат тавон кард бо андаке ва сабр бар тарки шаҳавот, то аз мол мустағнӣ шавад; ва илоҷи умеди зиндагонӣ бад-он кунад, ки аз марг бисёр андешад ва андар ҳамтоёни худ нагардад, ки чӣ гуна ғофил ва бехабар мурданд ва ҳасрат бурданд ва мол душманон қисмат карданд; ва бими дарвешӣ фарзандонро бад-он илоҷ кунад, ки бидонад, ки он ки эшонро биёфарид, рӯзии эшон бад-эшон ҳам тақдир кард ва агар тақдир ба дарвешӣ кардааст, ба бахилии вай тавонгар нашаванд, лекин он молро зоеъ кунанд ва агар тавонгарӣ тақдир кардааст, аз ҷои дигар ба даст оваранд ва мебинад, ки бисёр тавонгаранд, ки аз падар ҳеч мерос наёфтанд ва бисёр касон мерос ёфтанд ва ҳама зоеъ карданд ва бидонад, ки агар фарзанд мутеъи Ҳақ таъоло бувад, худ вайро кифоят кунад ва агар на дарвешӣ маслиҳати дину дунёи вай бошад, то мол андар фасод ба кор набарад ва дигар дар ахбор, ки дар мазамммати бухл ва мадҳи сахо омада, тааммул кунад ва биандешад, ки ҷои бахил ҷуз оташ нест, агарчи тоати бисёр дорад ва ӯро чӣ фоида хоҳад буд, аз мол, пеш аз он ки худро аз дӯзах ва нохушнудии Ҳақ таъоло бозхарад? Ва дигар андар ҳоли бахилон тааммул кунад, ки чӣ гуна бар дилҳо гарон бошад ва ҳамгинон эшонро душман доранд ва мазаммат кунанд, бояд ки бидонад, ки вай низ андар чашми мардумон ҳамчунон гарон ва хасис ва ҳақир бошад. Ин аст илоҷҳои илмӣ, чун дар ин тааммул кунад тамом, агар беморӣ беҳад нест, чунон ки илоҷ бипазирад, рағбати харҷ андар вай ҳаракат кунад, бояд ки ба амал машғул шавад ва хотири аввал[1] нигоҳ дорад ва зуд харҷ кардан гирад. Абулҳасани Бушанҷӣ дар таҳоратҷой муридеро овоз дод, ки пироҳани ман гир ва ба дарвеш деҳ, гуфт: «Чаро сабр накардӣ, то берун омадӣ?» Гуфт: «Тарсидам, ки хотири дигар дарояд», ки аз он манъ кунад ва мумкин набувад, ки бахилӣ бишавад, илло ба додани мол ва чунон ки ошиқ аз ишқ нараҳад, то сафаре накунад, ки аз маъшуқҷудо шавад, илоҷи ишқи мол ҳам ҷудо шудан аст аз мол ва ба ҳақиқат, агар дар дарё андозад ва аз ишқи вай бираҳад, авлотар аз он ки ба бахилӣ нигоҳ дорад ва аз ҳиялҳо ва илоҷҳои латиф яке он аст, ки хештан ба номи некӯ фирефта кунад ва гӯяд: харҷ кун, то мардумон туро сахӣ донад ва некӯ гӯянд, шараҳи риё ва ҷоҳро бар шараҳи мол мусаллат кунад, то чун аз вай бираҳад, он гоҳ риёро илоҷ кунад, чунон ки кӯдаконро аз шир бозкунанд

[1] Чизе, ки нахустин бор ба хотир хутур кунад.

ва ба чизе сукут диҳанд, ки вай дӯст дорад, то андар машғулии он ширро фаромӯш кунад ва ин тариқе нек аст андар хабоиси ахлоқ, ки сифатеро бар сифате мусаллат бикунад, то ба қуввати он аз вай бираҳад ва ин ҳамчунон бувад, ки хун аз ҷома ба об нашӯяд, ба бавл бишӯяд, то онро бишӯронад ва бибарад, он гоҳ бавл ба об бишӯяд ва ҳар кӣ бухл ба риё бибарад, палидӣ ба палидӣ шуста бошад, лекин чун ба риё қарор нагирад, суд карда бошад, балки агар ба риё қарор гирад ҳам суд карда бошад, агарчи бухл ва руунат санои некӯҳар ду аз кӯи башарият аст, валекин андар кӯи башарият низ гулхан аст ва гулшан аст ва бухл гулхани кӯи башарият аст ва саховат ба риё гулшани кӯи башарият аст ва саховат барои риё ҳаром нест, ки риё дар ибодат ҳаром асту бас ва додан ва доштан лиллоҳро аз кӯи башарият берун аст ва маҳмуди тамом ин аст, пас бахилро нарасад, ки эътироз кунад, ки фулон харҷ ба риё ҳамекунад, ки харҷ ба риё некӯтар аз имсок ва бухли бериё, чунон ки андар гулшан будан некӯтар, ки андар гулхан будан.

Илоҷи бухл ин аст, ки гуфта омад: додан ба такаллуф ва ранҷ пеша гирад, то он гоҳ, ки табъ гардад. Баъзе аз шуюх илоҷи муридон бад-он кардаанд, ки ҳеч касро бинагузоштандӣ, ки зовия ҷудо доштӣ ва дил бар он бинҳодӣ, чун дидӣ, ки дил бар он бинҳодӣ, вайро ба зовияи дигар фиристодӣ ва зовияи вай ба дигаре бахшидӣ ва агар дидӣ, ки кафше нав дар пой кардӣ, ки дили вай бад-он бознигаристӣ, гуфтӣ: то ба дигаре додӣ. Ва расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам широки[1] наълайн нав бикард, он гоҳ дар намоз чашми вай бар он афтод, гуфт: «Он кӯҳна бозоваред» ва он нав берун кард ва чун чунин кард, маълум шуд, ки гусастагии дилро аз мол ҳеч илоҷе нест ҷуз ба ҷудо кардан аз худ, то даст аз мол фориғ набошад, дил фориғ набувад ва аз ин бувад, ки дарвеш фароҳдил бувад. Чун мол бар вай ҷамъ шуд, лаззати ҷамъ бишиносад ва бахил гардад ва ҳар чӣ набошад, дил аз он фориғ бувад. Яке подшоҳеро қадаҳи пирӯзаи мурассаъ ба ҷавоҳир ҳадя дод, чунон ки андар ҷаҳон назири он набуд, ҳакиме ҳозир буд, гуфт: «Чӣ гуна ҳамебинӣ, эй ҳаким?» Гуфт: «Ҳамебинам, ки мусибате аст ё дарвешӣ», гуфт: «Пеш аз ин аз ҳар ду эмин будӣ, агар бишиканад мусибате аст, ки онро мисл нест ва агар бидузданд дарвешӣ ва ҳоҷате, то он гоҳ, ки бо даст ояд». Он гоҳ иттифоқ афтод, ки бишикаст, азим ранҷур шуд ва гуфт: «Ҳаким рост гуфт».

### Пайдо кардани афсуни мол

[1] Тасма, банд.

Бидон, ки масали мол ҳамчун мор аст, ки андар вай заҳру тарёк аст, чунон ки гуфтем ва ҳар кӣ афсуни мор надонад ва даст ба вай барад, ҳалок шавад ва бад-он сабаб аст, ки раво нест, ки касе гӯяд андар саҳоба касоне буданд, ки тавонгар буданд, чун Абдурраҳмон ибни Авф разийаллоҳу анҳу; пас дар тавонгарӣ айбе нест ва ин ҳамчунон бувад, ки кӯдаке муаззиме[1] мебинад, ки даст фаро мор кунад ва андар салла ҷамъ ҳамекунад, пиндорад, ки аз он ҳамебаргирад, ки нарм аст ва андар даст хуш аст, вай низ ба гирифтан истад ва ногоҳҳалок шавад. Ва афсуни мол панҷ аст:

**Аввал** — он ки бидонӣ, ки молро ба чи офаридаанд, чунон ки гуфтем, ки барои сози қут ва ҷома ва маскан, ки зарурати тани одамӣ аст ва тан барои ҳавос аст ва ҳавос барои ақл аст ва ақл барои дил, то ба маърифати Ҳақ таъоло ороста шавад, чун ин бидонист дил андар вай ба қадри мақсуди вай бандад ва андар он мақсуд ҳикмати вай ба кор дорад;

**Дуввум** — он, ки ҷиҳати дахл нигоҳ дорад, то аз ҳаром ва шубҳат ва аз ҷиҳате, ки андар мурувват қадҳ кунад — чун ришват ва гадоӣ ва музди ҳаммомӣ ва амсоли ин — набувад;

**Саввум** — он, ки миқдори вай нигоҳ дорад, то пеш аз ҳоҷат ҷамъ накунад ва ҳар чӣ зиёдат аз ҳоҷат аст, ки на барои зоди роҳи дин бад-он ҳоҷат аст, ҳаққи аҳли ҳоҷат шиносад, чун мӯҳтоҷӣ падид ояд, зиёдат аз ҳоҷат аз они вай аст, аз вай бознагирад, агар қуввати исор надорад, андар маҳалли ҳоҷат тақсир накунад;

**Чаҳорум** — он, ки харҷ нигоҳ дорад, то ҷуз ба иқтисор ба кор набарад ва бо андак қаноат кунад ва ба ҳақ харҷ кунад, ки харҷ кардан на ба ҳаққҳамчун касб кардан на аз ҳақ аст;

**Панҷум** — он ки ният андар дахл ва харҷ ва нигоҳдошт дуруст кунад ба некӯ: он чи ба даст оварад, барои фароғати ибодат ба даст оварад ва он чи даст бидорад, барои зӯҳд ва истеҳқори дунё даст бидорад ва барои он, то дил аз андешаи вай сиёнат кунад, ки ба зикри Ҳақ таъоло пардозад ва он чӣ нигоҳ дорад, барои ҳоҷате муҳим нигоҳ дорад, ки андар роҳи дин бувад ва андар фароғати роҳи дин ва мунтазири ҳоҷат бошад, то харҷ кунад; ва чун чунин кунад, моли вайро зиён надорад ва насиби вай аз мол тарёқ бошад на заҳр. Ва барои ин гуфт Алии Муртазӣ разийаллоҳу анҳу: «Агар касе ҳар чӣ рӯи замин мол аст, ба даст оварад, вай зоҳид аст, агарчи тавонгартарин халқ аст ва агар ба тарки ҳама бигӯяд — ва на барои Ҳақ таъоло аст — вай зоҳид нест». Бояд, ки ният кори ибодат ва роҳи охират бувад, то бар ҳаракат, ки кунад — агар ҳама қазо ҳоҷат бувад ё таом

---

[1] Дуо хонад — афсуншуда.

хӯрдан бувад — ҳама ибодат бувад ва бар ҳама савоб ёбад, ки роҳи динро ба ҳама ҳоҷат аст, валекин коре ният дорад ва чун бештар халқ аз ин оҷиз бошанд ва ин афсун ва азоим[1] нашиносад — ва агар шиносад, ба кор надоранд — авлотар он бувад, ки аз моли бисёр дур буванд, то тавонанд: ки агар бисёрии мол сабаби батар ва ғафлат набувад, охир аз дараҷоти охират камтар бикунад ва ин хусроне тамом бошад.

Ва чун Абдурраҳмони Авф разийаллоҳу анҳу фармон ёфт, бисёр мол аз вай бимонд, баъзе аз саҳоба гуфтанд, ки мо аз вай ҳаметарсем, аз ин моли бисёр, ки гузошт. Каъби Ахбор гуфт: «Субҳоналлоҳ, чи метарсед, моле, ки аз ҳалол ба даст овард ва ба ҳақ харҷ кард ва он чӣ бигузошт, ҳалол бувад, чӣ бим бувад? Хабар ба Бӯзар расид, берун омад, хашмнок шуд ва устухони шутуре ба даст гирифт ва Каъбро ҳамеҷуст, то бизанад, Каъб бигурехт ва ба сарои Усмон андар шуд ва дар паси пушти вай пинҳон шуд, Бӯзар андар шуд ва гуфт: «Ҳон эй ҷуҳуд ба чи ту ҳамегӯӣ, чӣ зиён бад-он ки Абдурраҳмони Авф бозмонд». Ва расул алайҳиссалом як рӯз ба Уҳуд ҳамешуд ва ман бо вай будам, гуфт: «Ё Бӯзар». Гуфтам: «Ё расулуллоҳ». Гуфт: «Молдорон камтаринон ва вопастаринонанд андар қиёмат, илло он ки аз росту чап ва пешу пас андар роҳи Ҳақ таъоло нафақа кунанд, ё Бӯзар, нахоҳам, ки маро чанд кӯҳи Уҳуд зар бошад ва ҳама дар роҳи Худои таъоло нафақа кунам ва он рӯз, ки бимирам, аз ман ду қирот бозмонад». Расул алайҳиссалом чунин гуфта бошад: ва ту ҷуҳуд ба чӣ чунин гӯӣ, дурӯғзане ин бигуфт ва ҳеч кас вайро ҷавоб надод. Як рӯз корвони шутури Абдурраҳмон аз бозаргонӣ аз Яман бозрасиданд, бонг ва ғалаба андар Мадина афтод, Оиша разийаллоҳу анҳо гуфт: «Ин чист?» Бигуфтанд, ки: «Шутурони Абдурраҳмонанд». Гуфт: «Рост гуфт расул алайҳиссалом». Хабар ба Абдурраҳмон расид бад-ин калима дилмашғул шуд, андар вақт пеши Оиша омад ва гуфт: «Ё Оиша, расул чӣ гуфт?» Гуфт: «Расул гуфт биҳишт ба ман намуданд, дарвешони асҳобро дидам, ҳамешуданд ва ҳамедавиданд ба шитоб ва ҳеч тавонгарро надидам, магар Абдурраҳмони Авфро, ки наметавонист рафт, ҳамехазид ба дасту пой, то андар биҳишт шуд». Абдурраҳмон гуфт: «Ин шутурон ва ҳар чӣ бар ин шутурон аст, сабал кардам ва ҷумлаи ғуломонро озод кардам, то бошад, ки ман низ бо эшон ба ҳам битавонам рафт». Расул алайҳиссалом гуфт: «Пешин кас аз тавонгарони уммати ман, ки ба биҳишт шаванд, ту бошӣ, андар натавонӣ шуд, магар ба ҷаҳд ва ҳила ва хазидан». Ва аз бузургон яке ҳамегӯяд, ки: «Нахоҳам, ки ҳар рӯз ҳазор динор касб кунам аз ҳалол ва андар роҳи Ҳақ таъоло нафақа кунам ва агарчи бад-он аз намоз ва ҷамоат

[1] Вирд ва дуо ва афсун.

бознамонам». Гуфтам: «Чаро?» Гуфт: «То андар мавқиф суол нагӯянд: бандаи ман аз куҷо овардӣ ва ба чӣ харҷ кардӣ ва ба чӣ нафақа кардӣ?» Гуфт: «Тоқати он суол ва ҳисоб надорам». Расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам гуфт: «Мардеро биёваранд рӯзи қиёмат, ки мол аз ҳаром касб карда бошад ва ба ҳаром харҷ карда ва ба дӯзах баранд ва дигареро биёваранд, ки мол аз ҳалол касб карда бошад ва ба ҳаром харҷ карда ва ба дӯзах баранд ва дигареро биёваранд, ки аз ҳаром касб карда бошад ва ба ҳалол харҷ карда ба дӯзах баранд, пас чаҳорумро биёваранд, ки аз ҳаром касб карда бошад ва ба ҳалол ва ба ҳақ харҷ карда, гӯянд: инро бидоред, ки андар талаби ин мол тақсир карда буд андар таҳорате ё андар рукуъе ё андар суҷуде ва на ба вақти хеш ва на ба шарт карда бошад, гӯяд: ё раб аз ҳалол касб кардам ва ба ҳақ харҷ кардам ва андар ҳеч фариза тақсир накардам, гӯяд: бошад, ки ҷомаи абрешимин ва асб ва таҷаммул дошта бошӣ ва бар сабили фахр ва борнома бихиромида бошӣ, гӯяд, бор Худоё, андар ҳеч фариза тақсир накардам ва бад-ин мол тафохур накардам, гӯяд: бошад, ки андар ҳаққи ятиме ё мискине ё ҳамсоя ё хеше тақсир карда бошӣ, гӯяд: бор Худоё, аз ҳалол ба даст оварам ва ба ҳақ харҷ кардам ва андар фароиз тақсир накардам ва бад-ин мол фахр накардам ва андар ҳаққҳама тақсир накардам, пас ин ҳама биёянд ва дар вай овезанд ва гӯянд бор Худоё, вайро андар миёни мо мол додӣ ва неъмат, вайро аз ҳаққи мо бипурс, аз як-як бипурс, агар ҳеч тақсир накарда бошад, гӯяд: акнун биист ва шукри ин неъмат биёвар ва баҳри луқма, ки бихӯрӣ ва баҳри лаззате, ки биёфтӣ, шукри он биёвар, ҳамчунин мепурсанд ва бад-ин сабаб будааст, ки ҳеч бузургеро андар тавонгарӣ рағбат набудааст: ки агар азоб набошад, ҳисоб бошад бад-ин сифат, балки расул алайҳиссалом, ки қудваи[1] уммат аст, дарвешӣ барои ин ихтиёр карда, то уммат бишиносад, ки дарвешӣ беҳтар аз тавонгарӣ».

Умрони Ҳасин гӯяд, ки маро бо расул алайҳиссалом густохӣ буд, як рӯз гуфт: «Биё, то ба аёдати Фотима шавем». Чун ба дари хонаи вай расидем, дар бизад ва гуфт: «Ассалломy алайкум, дароям?» Гуфт: «Дарой». Гуфт: «Ману он тан, ки бо ман аст?» Гуфт: «Ё расулуллоҳ, бар ҳама андоми ман ҳеч чиз нест, магар гилеми кӯҳна». Гуфт: «Ба сар андар гиру ба хештан фаро гир». Гуфт: «Агар баргирам пои бараҳна бимонам». Изори кӯҳна ба вай дод, ки ин бар сар фаро гир, пас андар шуду гуфт: «Чӣ гунаи фарзанди азиз?» Вай гуфт: «Сахт бемор ва дардманд ва ранҷ аз он зиёдат ҳамешавад, ки гуруснаам бо ин беморӣ ва ҳеч чиз надорам ва намеёбам, ки бихарам ва тоқати гуруснагӣ намедорам». Расулуллоҳ бигирист ва

[1]Пешво.

гуфт: «Ҷазаъ макун, ки ба Худой, ки сеюм рӯз аст, ки ҳеч начашидаам ва ман бар Худой таъоло аз ту гиромитарам ва агар хостаме, бидодӣ, валекин охират бар дунё ихтиёр кардаам». Он гоҳ даст бар дӯши вай зад ва гуфт: «Башорат бод туро, ки саййидаи занони аҳли биҳиштӣ». Гуфт: «Осия зани Фиръавн ва модари Исо Марям чианд?» Гуфт: «Ҳар яке аз эшон саййидаи занони олами хешанд ва ту саййидаи занони ҳама оламӣ ва шумо ҳама андар ҷонҳо бошед ба қасаб[1] ороста ва андар вай на бонгу на ранҷ ва на машғала». Пас гуфт: «Басанда кун ба писарами ман ва шавҳари хеш, ки туро ҷуфти касе кардаам, кисаййид аст андар дунё ва саййид аст андар охират». Ва ривоят кардаанд, ки марде бо Исо алайҳиссалом, гуфт: «Хоҳам, ки андар сӯҳбати ту бошам». Бо вай ба ҳам бирафтанд, то ба канори ҷӯй ва се нон доштанд, мард яке базр дид ва Исо алайҳиссалом ба канораи ҷӯ шуда буд, чун бозомад, нон надид, гуфт: «Кӣ баргирифт?» Гуфт: «Надонам». Пас аз он ҷо бигузаштанд, оҳуе ҳамегузашт бо ду бачча, Исо алайҳиссалом якеро овоз дод, наздики вай омад ва вайро бикушт ва андар вақт бирён шуд ва ҳар ду сер бихӯрданд, пас гуфт: «Зинда шав, зинда бигӯ, то нон куҷо шуд?» Гуфт: «Надонам», аз он ҷо бирафтанд, ба рӯде об расиданд, Исо алайҳиссалом дасти вай бигирифт ва ҳар ду бар рӯи об бигузаштанд. Гуфт: «Бад-он Худой, ки ин мӯъҷиза ба ту намуд, бигӯ, то нон куҷо шуд?» Гуфт: «Надонам», аз он ҷо бирафтанд ва ба ҷое расиданд, ки реги бисёр буд. Исо алайҳиссалом он рег ҷамъ кард ва гуфт: «Ба фармони Худой зар кард, ҳама зар шуд». Пас се қисмат кард ва гуфт: «Як қисмат маро ва як қисмат туро ва як қисмат онро, ки нон дорад». Мард аз ҳирси зар, ки бидид муқир омад, ки нон ман дорам, Исо алайҳиссалом гуфт: «Ҳар се туро». Ва ба вай бигузошт ва бирафт. Ду мард фаро вай расиданд ва хостанд, ки вайро бикушанд ва зар бибаранд, гуфт: «Маро макушед ва ҳар яке аз мо сиккае баргирад». Пас, гуфтанд: якеро бифиристем, то моро таоме орад. Ин мард бишуд ва таом харид ва бо хеш гуфт: «Афсӯс бошад, ки ин зар бибаранд, ман заҳр андар ин таом кунам, то эшон бихӯранд ва бимиранд ва ман ҷумлаи зар баргирам». Ва он ду кас гуфтанд: чи будаст, ки зар ба вай бояд дод, чун бозояд вайро бикушем ва зарҳо баргирем, чун бозомад вайро бикуштанд ва эшон ҳар ду таом бихӯрданд ва бимурданд, зар ҷумла бимонд, Исо алайҳиссалом бар он ҷо бигузашт, зар ҷумла он ҷо дид ва ҳар се кушта, гуфт: «Ё асҳоб, дунё чунин бошад аз вай ҳазар кунед». Пас аз ин ҳикоят маълум шуд, ки агар устод бошад ва муаззим бошад, авлотар, ки андар мол нанигарад ва гирди вай нагардад, магар ба қадри ҳоҷат, ки

[1] Забарҷади омехта бо ёқут (мақсуд хонаҳои биҳишт аст).

морафсоро охир ҳалок ба дасти мор бувад.

## АСЛИ ҲАФТУМ

### Андар илоҷи дӯстии ҷоҳ ва ҳишмат

Бидон, ки бештари халқ, ки ҳалок шудаанд, андар талаби ҷоҳ ва номи некӯ ва сано халқ шудаанд ва бад-ин сабаб андар мунофисат ва адоват ба маъсиятҳо бисёр афтодаанд ва чун шаҳват ғолиб шуд, роҳи дин бурида шуд ва дил ба нифоқу хабоиси ахлоқ олуда шуд. Расул алайҳиссалом гуфт: «Ҷоҳу мол нифоқ андар дил чунон рӯёнад, ки оби тира рӯ монад». Ва гуфт: «Ду гурги гурусна андар рама, он табоҳӣ накунад, ки дурустии ҷоҳу мол андар дили мусулмоне кунад». Ва бо Алӣ разийаллоҳу анҳу гуфт, ки: халқро ду чиз ҳалок кард: «Фаро шудан аз паи ҳаво ва дӯст доштани сано». Ва аз ин офат халос касе ёбад, ки номи нек наҷӯяд ва ба хамул[1]қаноат кунад, чи Ҳақ таъоло ҳамегӯяд: «Тилка-д-дору-л-охирати наҷъалуҳо *лил-лазина ло* йуридуна ъулувван фи-*л*-арзи... *ал*-ойа». Гуфт: «Аҳли биҳишт касонеанд, хоколуда, бишулидамӯи шухгинҷома[2], ки касе эшонро вазне наниҳад, агар дар сарои амирон дастуре хоҳанд, дарнагузоранд ва агар талаби никоҳ кунанд, кас духтар ба эшон надиҳад ва агар сухан гӯянд, кас сухани эшон нашунавад ва орзуҳои эшон дар синаи эшон мавҷҳамезанад ва ҷӯш, агар нури эшон дар ҳамаи халққисмат кунанд, фаро ҳама расад» ва гуфт: «Басо хоколуда ва хулқонҷома[3], ки агар савганд ба Худой диҳад ва биҳишт хоҳад, ба вай диҳад ва агар дунё хоҳад, ба вай надиҳад». Ва гуфт: «Бисёр кас аст аз уммати ман, ки агар аз шумо диноре ё дираме ё ҳаббае хоҳад, ба вай надиҳед ва агар аз Ҳақ таъоло биҳишт хоҳад, ба вай диҳад ва агар дунё хоҳад, надиҳад ва на аз хории вай бошад, ки дунё ба вай надиҳад». Умар разийаллоҳу анҳу андар масҷид шуд, Муозро дид, ки ҳамегирист, гуфт: «Чаро ҳамегирйӣ?» Гуфт: «Аз расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам шунидам, ки: андаке аз риё ширк аст ва Ҳақ таъоло дӯст дорад парҳезгорони пӯшиданомро, ки агар ғоиб шуданд, касе эшонро наҷӯяд ва агар ҳозир оянд, касе эшонро бинанишонад, дилҳои эшон чароғҳои ҳудо бошад ва аз ҳама шубҳатҳо ва зулматҳо раста бошанд». Ва Иброҳими

---

[1] Гумномӣ.

[2] Чирк ва касиф.

[3] Жанда ва пора.

Адҳам — раҳматуллоҳи алайҳи — гӯяд: ҳар кӣ шаҳват ва номи некӯ дӯст дорад, вай андар дини Худо содиқ нест. Ва Айюб алайҳиссалом гуфт: «Нишони сидқ он бувад, ки нахоҳад, ки ҳеч кас вайро шиносад». Ва қавме аз паи Аби ибни Каъб фаро мешуданд аз шогирдони вай, Умар разийаллоҳу анҳу вайро ба дарра бизад, гуфт: «Бинигар ё амирулмӯъминин, то чӣ мекунӣ?» Гуфт: «Ин мазаллат бошад, бар паси рӯ ва фитна бошад, бар пеши рӯ[1]«. Ва Ҳасани Басрӣ — раҳматуллоҳи алайҳи — мегӯяд: ҳар аҳмақе, ки ту ҳамебинӣ, аз паси вай фаро шаванд ба ҳеч ҳол дили вай бар ҷой бинамонад ва Айюб ба сафаре ҳамешуд ва қавме аз паси вай фаро шуданд. Гуфт: «Агар на он астӣ, ки Ҳақ таъоло аз ман ҳамедонад, ки ман инро кореҳам аз мақти[2] Худо тарсидам». Ва Суфёни Савриҳамегӯяд: салаф кароҳият доштаанд андар ҷомае, ки ангуштнамои халқ бувад — ё андар кӯҳнае ё андар наве, балки чунон бояд, ки ҳадиси он накунанд. Ва Бушри Ҳофӣ гӯяд, ки: ҳеч кас набошад, ки дӯст дорад, ки мардумон вайро бишиносанд, ки на дини вай табоҳ шавад ва расво гардад. Валлоҳу аълам.

## Пайдо кардани ҳақиқати ҷоҳ ва ҳишмат

Бидон, ки чунон ки маънии тавонгарӣ он бошад, ки аъён, мол, мулк вай бошад ва андар тасарруф ва қудрати вай бувад, маънии эҳтишом ва худованди ҷоҳ он бувад, ки дилҳои мардумон мулки вай бувад, яъне мусаххари вай бошад ва тасарруфи вай андар он равон бувад ва чун дил мусаххари касе бошад, тану мол табаъи он бошад? Ва дил мусаххари касе нашавад, то андар вай эътиқоди некӯ накунанд, бад-он ки азамати вай андар дил фуруд ояд, ба сабаби камоле, ки андар вай бувад ё ба илм ё ба ибодат ё ба хулқи некӯ ё ба қут ё ба чизе, ки мардумон онро бузург донанд, чун ин эътиқод кунад дил, мусаххар шавад ва ба тавъ ва рағбат тоати вай дорад ва забонро бар мадҳу сано дорад ва танро бар хидмат дорад ва вайро бар он дорад, ки мол фидо кунад, то ҳамчунон, ки банда мусаххари молик бошад, вай мурид ва дӯсти мусаххари ному ҷоҳ бувад, балки мусаххарии банда ба қахр бошад ва мусаххарии вай ба тавъу табъ! Маънии моли малик аъён аст ва маънии ҷоҳи малик дилҳои мардумон аст ва ҷоҳ маҳбубтар аст аз мол ба наздики бештари халқ, барои се сабаб: **яке,** он ки мол маҳбуб аз он аст, ки ҳама ҳоҷатҳо ҳосил ба вай тавон кард ва ҷоҳҳамчунин аст, балки

[1] Яъне барои касоне, ки дунболи касе меравабд, хорӣ аст ва худи он кас, ки дунболи ӯ меравабд, дучори фитна ва васвасаи нафс хоҳад шуд.

[2] Ғазаб.

чун ҷоҳ ба даст овард, мол низ ба вай ба даст овардан осон бувад, аммо агар хасис[1] хоҳад, ки ба мол ҷоҳ ба даст оварад, ин душвор бувад; **дуввум**, он ки мол андар хатар бувад, ки ҳалок шавад ё дузд бибарад ва ба кор шавад ва бирасад[2] ва ҷоҳ аз ин эмин бувад; **саввум** он, ки мол зиёдат нашавад бе ранҷи тиҷорат ва ҳаросат[3] ва ҷоҳ сироят ҳамекунад ва зиёдат ҳамешавад: ки ҳар кӣ дили вай сайди ту шуд, вай андар ҷаҳон ҳамегардад ва санои ту ҳамегӯяд, то дигарон низ сайди ту ҳамешаванд нодида ва ҳарчанд маъруфтар ҳамешавад, ҷоҳ зиёдат ҳамегардад ва табаъ пеш ҳамешавад, пас ҷоҳ ва мол, ҳар ду матлуб аст, барои он ки василат аст ба ҷумла ҳоҷатҳо, валекин дар табъи одамӣ андар аст, ки ному ҷоҳ дӯст дорад ба шаҳрҳои дур, ки донад, ки ҳаргиз он ҷо нахоҳад расид ва дӯст дорад, ки олам мулки вай бошад, агарчи донад, ки бад-он мӯҳтоҷ нахоҳад буд ва инро сирре азим аст ва сабаб он аст, ки одамӣ аз гавҳари фариштагон аст ва аз ҷумлаи корҳои Илоҳият аст, чунон ки гуфт: «Қули-р-рӯҳу мин амри рабби». Пас, ба сабаби зиёдати муносибат, ки бо ҳазрати рабубият дорад, рабубият ҷустан табъи вай аст ва андар ботин ҳар касе боист[4] он ки Фиръавн гуфт: «Ано раббакуму-л-аъло» андар аст, пас ҳар касе рабубият ба табъ дӯст дорад ва маънии рабубият он аст, ки ҳама вай бошад ва бо вай худ ҳеч дигар набувад, ки чун дигаре падид ояд нуқсон бувад ва камоли офтоб он аст, ки яке аст ва нур ҳама аз вай аст, агар бо вай дигаре будӣ ноқис будӣ ва ин камол, ки ҳама вай бошад, хосияти Илоҳият аст, ки ҳаст ба ҳақиқат ӯсту бас ва андар вуҷуд бо вай ҷуз вай ҳеч чизи дигар нест ва ҳар чӣҳаст, нури қудрати вай аст, пас табаъи вай бошад, на бо вай бошад, чунон ки нури офтоб табаъи офтоб аст ва вуҷуди дигар набувад андар муқобилаи офтоб бо вай ба ҳам, то чун вай падид ояд, нуқсоне бошад ва андар табъи одамӣҳаст, ки хоҳад, ки ҳама вай бошад, чун аз ин оҷиз аст, боре хоҳад, ки он вай бошад, яъне ки мусаххари вай бувад ва андар тасарруф ва иродати вай бувад, валекин аз ин оҷиз аст: чи мавҷудот ду қисмат аст: як қисм он аст, ки тасарруфи одамӣ ба вай нарасад, чун осмонҳо ва ситорагон ва ҷавоҳири малоика ва шаётин ва он чӣ дар тахти замин ва қаъри дарё ва зери куҳҳост, пас хоҳад, ки ба илм бар ҳама муставлӣ бувад, то ҳама андар тахти тасарруфи илми вай ояд — агар дар тасарруфи қудрати вай наёяд — ва бад-ин сабаб бувад, ки хоҳад, ки малакути замину осмон ва аҷоиби баҳру бар, ҷумла маълуми вай бошад, чунон ки касе оҷиз бошад аз ниҳоди

[1] Паст.
[2] Яъне, дар кор афтад ва тамом шавад.
[3] Зироат.
[4] Яъне ин андеша зарури ҳар касе аст.

шатранҷ, валекин хоҳад, боре, ки бидонад, ки чи гуна ниҳодаанд, ки ин низ навъе аз истило бошад: аммо қисми дуввум, ки одамиро андар он тасарруф тавонад буд, рӯи замин аст ва он чӣ бар вай аст аз набот ва ҳайвон ва ҷамод ва одамӣ, хоҳад, ки ҳама мулки вай бошад, то вайро камоли қудрат ва истило бувад бар ҳама ва аз ҷумла он чӣ бар замин аст, нафистарин дили одамиён аст, хоҳад, ки он низ мусаххари вай бошад ва ҷои тасарруфи вай бувад, то ҳамеша ба зикри вай машғул буванд ва маънии ҷоҳ ин бувад.

Пас, одамӣ ба табъ рубубият дӯст дорад: ки насаби он бо вай ҳамекашад ва аз он ҳазрат ҳамеояд ва маънии рубубият он бувад, ки камол ҳама вайро бошад ва камол андар истило бувад ва истило ҳама бо илм ва қудрат ояд, ки ба молу ҷоҳ бувад, пас сабаби дӯстии вай ин аст.

## – ФАСЛ –
## (Халқ дар талаби ҷоҳ роҳи зиён мераванд)

Агар касе гӯяд, ки чун талаб камоли рубубияти одамӣ аст ва он ҷуз ба илм ва қудрат нест ва талаб илми маҳмуд аст, ки он талаби камол аст — бояд ки талаби ҷоҳу мол низ маҳмуд бошад, ки он низ талаби қудрат аст ва қудрат низ аз ҷумлаи камол аст ва аз сифоти ҳақ аст, ҳамчун илм ва банда ҳарчанд, ки комилтар ба Ҳақ таъоло наздиктар бувад, ҷавоб он аст, ки илм ва қудрат, ҳар ду камол аст ва аз сифоти рубубият аст, валекин одамиро роҳ аст ба илми ҳақиқӣ ва роҳ нест ба қудрати ҳақиқӣ ва илм камоле аст, ки вайро ба ҳақиқат мумкин аст, ки ҳосил ояд ва он гоҳ бо вай бимонад, аммо қудрат ҳосил наояд, лекин пиндорад, ки ҳосил омад ва он гоҳ бо вай бинамонад, ки қудрат ба мол ва ба халқ тааллуқ дорад ва ба марг аз вай мунқатеъ шавад ва ҳар чӣ ба марг ботил шавад, аз ҷумлаи боқиёти солеҳот набувад ва рӯзгор бурдан андар талаби он ҷаҳл бувад, пас аз қудрат он қадар ба кор ояд, ки василат бувад ба таҳсили илм ва қиёми илм ба дил аст, на ба тан ва дил боқӣ аст ва абадӣ, чун олим аз ин ҷаҳон бишавад, илм бимонад ва он илм нуре бошад, ки фаро ҳазрати Илоҳият бинад, то лаззате ёбад, ки лаззати биҳишт андар он мухтасар шавад ва илмро ба ҳеч чиз тааллуқ нест, ки он ба марг ботил шавад, чи мутааллиқи илм на мол аст ва на дили халқ, балки зоти Ҳақ таъолост ва сифоти вай андар малакут ва аҷоиби маъқулот андар ҷоизот ва воҷибот ва мустаҳилот, ки азалӣ ва абадӣ аст, ки ҳаргиз бинагардад ва ҳаргиз воҷиби муҳол нашавад ва муҳол ҷоиз нашавад, аммо илме, ки ба чизҳо офарида ва фонӣ тааллуқ дорад, онро вазне набувад, чун илми луғат

масалан, ки луғат фонӣ бувад ва вазни вай бад-он бувад, ки василати маърифати китоб ва суннат бувад ва маърифати китоб ва суннат василати маърифати Ҳақ таъоло ва буридани ақабот роҳи вай бувад. Пас, ҳар чӣ гардиш ва фаноро бад-он роҳ аст, илми вай мақсуд набувад, балки тобеи илми азалиёт аст, ки аз ҷумлаи боқиёти солеҳот аст ва аз ҳазрати илоҳиёт аст, ки азалӣ ва абадӣ аст ва тағйирро ба вай роҳ нест, пас чандон, ки одамӣ бо азалиёт олимтар бувад, ба Ҳақ таъоло наздиктар бувад ва вайро илм ба ҳақиқат аст ва қудрат ба ҳақиқат нест, магар як навъ аз қудрат, ки он низ аз боқиёт бошад ва он ҳуррият аст ва озод шудан аз дасти шаҳавот, ки ҳар одамӣ, ки асири шаҳват аст, бандаи он аст ва ба ҳар ҳоҷате, ки вайро бувад нуқсоне бувад, пас озод шудан аст он ҳоҷат ва қодир шудан бар шаҳавоти хеш камоле аст, ки ба сифоти Ҳақ таъоло ва ба малоика наздик аст аз он ваҷҳ, ки бад-ин сабаб аз тағйир ва гардиш ва ҳоҷат дуртар бувад ва ҳарчанд, ки аз тағйир ва ҳоҷат баъидтар бувад, ба малоика монандатар бувад, пас камол ва ҳақиқат илм ва маърифат аст ва дигар ҳуррият ва озодӣ аз дасти шаҳавот; аммо молу ҷоҳ камол намояд ва нест ва он гоҳ боқӣ набошад, пас аз марг, пас халқ андар талаби камол маъзуранд, балки бад-он маъмуранд ва рӯй бад-он овардаанд, валекин ба камоли ҳақиқӣҷоҳиланд ва он чӣ камол аст, пушт ба он кардаанд, пас ҳама роҳи зиёни худ ҳамераванд, ба Ҳақ таъоло аз ин гуфт, ки: «Вал асри инна-л-инсона лафи хусрин»[1].

## – ФАСЛ –
## (Қадри кифоят аз ҷоҳ мазмум нест)

Бидон, ки ҷоҳ чун мол аст ва чунон ки мол ҳама мазмум нест, балки қадри кифоят аз он зоди охират аст ва бисёре аз он, чун дил мустағриқ шавад, қотеъи роҳи охират аст, ҷоҳ низ ҳамчунин аст: ки одамиро чора нест аз касе, ки хидмат кунад ва аз рафиқе, ки муованат кунад ва аз султоне, ки шарри золимон аз вай боздорад, лобуд вайро бояд, ки андар дили ин қавм қадре бошад, талаби ҷоҳ андар дили ин қавм бад-он миқдор, ки ин мақсуд ҳосил ояд, раво бошад, чунон ки Юсуф алайҳиссалом гуфт, ки: «Инни ҳафизун ъалимун» ҳамчунин то вайро қадре набошад андар дил устод вайро таълим накунад ва то андар дили шогирд набувад, аз вай таълим накунад, пас талаби қадри кифоят аз ҷоҳ мубоҳ аст, чун талаби қадри кифоят аз мол.

Валекин ҷоҳ ба чаҳор тариқ талаб тавон кард, ду ҳаром аст ва ду мубоҳ:

[1] Қисме ба асари рӯзгор, ки одамӣ дар зиёнкоре аст.

аммо он ду, ки ҳаром аст, яке он бувад, ки ба изҳор ибодати талаби ҷоҳкунад ва ин ҳаром бувад ва риё бошад, ки ибодат бояд, ки холис Худойро бувад, чун ҷоҳ бад-он талаб кунад, ҳаром бувад, дуввум он, ки ба талбис кунад ва хештан ба сифате фаро намояд, ки набувад: масалан гӯяд, ки: ман алавиям ё аз фулон пеша донам ва надонад ва ин ҳамчунон бошад, ки моле ба талбис талаб кунад. Ва аммо он ду, ки мубоҳ аст, он бувад, ки ба чизе талаб кунад, ки андар он талбис набошад ва ибодате набувад ва дигар бад-он, ки айби хеш бипӯшад, ки агар фосиқ бувад ва маъсияти хеш пӯшида дорад, то вайро ба наздики султоне ҷоҳе бувад, на барои он ки то пиндорад, ки порсост, он низ рухсат аст.

## Пайдо кардани илоҷи дӯстии ҷоҳ

Бидон, ки дӯстии ҷоҳ, чун бар дил ғолиб шуд, бемории дил бошад ва ба илоҷҳоҷат афтад, чи он лобуд ба риё ва нифоқ ва дурӯғ ва талбис ва адоват ва ҳасад ва мунофисат ва маъосӣ кашад, ҳамчун дӯстии мол, балки ин батар, ки ин бар табъи одамӣғолибтар аст ва касе, ки молу ҷоҳ он қадар ҳосил кунад, ки саломати дин ва дунёи вай андар он бувад ва беш аз он нахоҳад, вай бемор набувад, ки ба ҳақиқат молу ҷоҳро дӯст надошта бошад, балки фароғати кори динро дӯст дошта бошад, лекин касе, ки ҷоҳ чунон дӯст дорад, ки ҳамеша андешаи вай ба халқ мустағриқ бувад, то ба вай чун ҳаменигаранд ва чи ҳамегӯянд, аз вай ва чи эътиқод доранд андар вай ва андар ҳар чӣ бувад, дил бо он дорад, то мардумон чӣ гӯянд, вайро илоҷи он беморӣ фариза аст ва мураккаб аст илоҷи вай аз илму амал:

Аммо илмӣ он аст, ки андар офати ҷоҳ тааммул кунад, андар дунё ва дин, аммо андар дунё ҳамеша талаби ҷоҳ андар ранҷ ва мазаллат муроотидили халқ бошад, агар ҷоҳҳосил нашавад, худ залил бимонад ва агар ҳосил шавад, мақсуд ва маҳсуд бошад ва ҳама андар ранҷу адоват ва рафъи қасди душманон бошад ва аз макру адовати эшон эмин набувад ва ҳар кӣ аз қасд холӣ набошад, агар андар хусумате мағлуб шавад, худ андар мазаллат бошад ва агар ғолиб ояд, онро ҳеч бақо набувад, ки ҷоҳҳама ба дили халқ тааллуқ дорад ва дили халқ зуд бигардад ва ҳамчун мавҷи дарё бувад ва заифиззе бувад, ки binои он бар дили мудаббире чанд бувад, ки ба хотире, ки ба дили вай дарояд, он изз бигардад, хосса касе, ки ҷоҳи вай ба вилояте бошад, ки азл пазирад, ки ба як хотир, ки бар дили волӣ дарояд, азл кунад ва вай залил гардад. Пас, толиби ҷоҳҳам андар дунё андар ранҷ бувад ва ҳам андар охират ва ин ҳама заъифон фаҳм тавонанд кард, аммо касеро, ки ба сират тамом бувад, вай худ донад,

ки агар мамлакати рӯи замин аз шарқ то ғарб вайро мусаллам ва софӣшавад ва ҳама ҷаҳониён вайро суҷуд кунанд ва ин худ шодие наярзад, ки чун бимирад, ҳама ботил шавад ва то муддате андак на вай монад ва на он ки вайро суҷуд карда буд ва на ҳам султон мурда шавад, ки касе аз эшон ёд накунад, он гоҳ бад-ин лаззат рӯзе чанд, ки подшоҳӣ ёбад, подшоҳии абад ба зиён оварда бошад, ки ҳар кӣ дил андар ҷоҳ баст, дӯстии Ҳақ таъоло аз вай бирафт ва ҳар, ки бад-он ҷаҳон шавад ва ҷуз дӯстии Ҳақ таъоло бар дили вай чизе ғолиб бувад, азоби вай дароз бувад. Ва илоҷи илмӣ ин аст.

Аммо илоҷи амалӣ ду аст: **яке** он, ки вайро ҷоҳ бувад, бигурезад ва ҷои дигаре шавад, ки вайро нашиносанд ва ин тамомтар бувад, чи агар андар шаҳри хеш узлат гирад, чун мардумон донанд, ки вай тарки ҷоҳ бигуфт аз он шарре бо вай гардад ва нишони он бувад, ки чун андар вай қадаҳе кунанд ё гӯянд ин нифоқҳамекунад, ҷазаъе ва ранҷе андар дили вай падид ояд ва агар вайро ба ҷурме нисбат кунад, узри он талаб кардан гирад — агар ҳама ба дурӯғ бувад, то халқ андар вай эътиқоди бад накунанд ва вайро ҳама далел он бошад, ки ҳубби ҷоҳ бар ҷои хеш аст. **Илоҷи дигар** он бувад, ки роҳи маломат сипарад ва чизе кунад, ки аз чашми халқ биафтад, на он, ки ҳаром хӯрад, чунон ки гурӯҳе аз аҳмақон фасод ҳамекунанд ва хештан маломатӣ ном кунанд, балки чунон ки зоҳиде бувад, ки амири шаҳр ба саломи вай шуд, то ба вай табаррук кунад, чун амир аз дур пайдо омад, зоҳид нону тара хост ва ба шитоб хӯрдан гирифт ва луқмаи бузург ҳамекард, чун амир вайро бидид ва он шараҳи вай, эътиқод андар вай табоҳ кард ва бозгашт, дигареро андар шаҳр қабуле падид омад ва халқ рӯй ба вай ниҳоданд, як рӯз аз гармоба ба дар омад ва дасте ҷомае некӯ аз дигаре дарпӯшид ва берун омад ва ҷое истод, то вайро бигирифтанд ва ба санге бизаданд ва ҷома бозситаданд ва гуфтанд: ин тарроре аст, яке дигар шаробе ба ранги хамр андар қадаҳ кард ва ҳамехӯрд, то пиндоранд, ки хамр аст, илоҷи шикастани шараҳи ҷоҳ ин аст ва амсоли ин.

## Пайдо кардани илоҷи дӯстии сано ва ситоиши халқ ва кароҳияти накӯҳиши халқ

Бидон, ки кас бошад, ки бар санои халқҳарис бувад ва ҳамеша номи некӯ талаб кунад, агарчи андар коре бувад, ки бар хилофи шаръ бошад ва накӯҳиши халқро кореҳ бувад, агарчи бар коре бошад, ки он ҳақ бувад ва ин низ бемории дил аст ва илоҷи вай маълум нагардад, то сабаби лаззат

ва алам дар дили мардум, дар мадҳу мазаммат маълум шавад. Бидон, ки лаззати мадҳро чаҳор сабаб аст:

**Сабаби аввал** — он, ки бигуфтем, ки одамӣ камоли худро дӯст дорад ва нуқсони худро душман ва сано далели камол кунад ва бошад, ки андар камоли худ ба шак бошад ва лаззати вай тамом набувад, чун аз касе бишунавад яқин гардад, то бад-он майл ва ором гирад ва он лаззати вай тамом шавад, ки аз хештан бӯи камол ёфт, асари рубубият хештан бидид ва рубубият маҳбуб аст ба табъ ва чун мазаммат шунавад, огоҳӣ аз нуқсони худ биёбад ва бад-ин сабаб ранҷур шавад; пас агар сано ва накӯҳиш аз касе шунавад, ки доно бувад ва газофгӯ набошад, чун устоди мунсифи олам, лоҷарам огоҳии беш ёбад аз ранҷу роҳат ва чун бебасират гӯяд, он лаззат набошад, ки яқин ба қавли вай ҳосил нашавад.

**Сабаби дуввум** — он, ки сано далолат мекунад, ки дили гӯянда малик ва мусаххари вай аст ва андар дили вай мардро маҳалле ва ҷоҳе аст ва ҷоҳ маҳбуб аст, пас агар мӯҳташаме гӯяд: аз сано лаззат беш бувад, ки қадри малик бар дили вай тамомтар бошад ва агар хасис гӯяд, он лаззат набошад.

**Сабаби сеюм** — он, ки сано ӯро башорате бошад бад-он, ки дилҳо дигар сайди вай хоҳад шуд: ки чун вай сано ҳамегӯяд, дигарон низ эътиқод ҳамекунанд ва он сироят ҳамекунад, пас агар бармало бувад ва аз касе бувад, ки сухани ӯ бипазиранд, лаззати он бештар бувад.

**Сабаби чаҳорум** — он, ки далел бувад бар он, ки саногӯянда маққури вай аст, ба ҳукми ҳишмат ва ҳишмат низ маҳҷуб аст, агарчи беҳтар бувад, ки агарчи донад, ки он чи ҳамегӯяд, эътиқод надорад, валекин ҳоҷатманд аст вайро ба сано гуфтан бар вай, дӯст дорад ва аз камоли қудрати хеш донад, пас агар дар сано чизе бигӯяд, ки донад, ки дурӯғҳамегӯяд ва кас қабул нахоҳад кард ва аз дил намегӯяд ва аз бим низ ҳамегӯяд, балки ба сухра ҳамегӯяд, ҳеч лаззат намонад, ки он сабабҳо бархост. Акнун чун сабабҳо сабаби ин бидонистӣ, илоҷи осон бидонӣ, агар ҷаҳд кунӣ: аммо сабаби аввал он аст, ки камоли хеш эътиқод накунӣ ва бояд, ки андеша кунӣ, ки агар ин сифат, ки вай ҳамегӯяд, чун илм ва вараъ рост ҳамегӯяд, шодии ту бад-ин сифатҳо бояд, ки бувад ва бад-он Худой, ки туро ин дод, на ба қавли ӯ, ки ба қавли ин зиёдат ва нуқсон нашавад; ва агар сано бар ту ба тавонгарӣ ва хоҷагӣ ва асбоби дунё ҳамегӯяд, ин худ шодие наярзад ва агар арзад, шодӣ бад-он бувад на ба мадҳ, балки олим низ агарчи илм ва вараъи хеш донад, ба шодӣ напардозад аз бими хотимат, ки он маълум нест ва то ин маълум нашавад, ҳама зоеъ бувад ва касеро, ки ҷой дӯзах хоҳад буд, чи ҷои шодӣ вайро; ва аммо агар он сифат донад, ки дар вай

нест чун, вараъ ва илм, чун бад-он шод бувад, ҳамоқат бошад ва масали вай чунон бувад, ки касе вайро гӯяд, ки: ин хоҷа марде азиз аст ва ҳама аҳшои вай атру мушк аст ва вай донад, ки наҷосат ва кабид ва таҳол аст — ва шод ҳамебуд бад-ин дурӯғ, ин айни ҷунун бошад; ва аммо аз сабабҳои дигар, ки ҳосили он ҷоҳу ҳашмат ва дӯстии он аст, илоҷ гуфта шуд ва аммо агар касе туро мазаммат кунад, ранҷур шудан ва хашм гирифтан бо вай ҳама аз ҷаҳл бувад: чи агар вай рост ҳамегӯяд, фаришта аст ва агар дурӯғ мегӯяд ва медонад, ки дурӯғ мегӯяд, шайтон аст ва агар намедонад, ки дурӯғ мегӯяд, харе ва аблаҳест, бад-он, ки Худои таъоло касеро масх гардонид, то харе шавад ё шайтоне ё фариштае, чаро бояд, ки ту ранҷур шавӣ? Пас, агар рост ҳамегӯяд, ранҷур бад-он нуқсон бояд буд, ки андар ту аст, агар нуқсон динӣ аст на аз сухани вай аст ва агар дунёӣ аст, худ ба наздики аҳли дин ҳунар бувад, на айб; ва дигар илоҷ он бувад, ки андеша кунӣ, ки он чӣ гуфт, аз се ҳол холӣ нест: агар рост гуфт ва ба шафқат гуфт, он гуфт аз вай миннат бояд дошт, агар касе туро гӯяд, ки андар ҷомаи ту море аст, миннат дорӣ ва айб, ки андар дин бувад аз мор батар бувад, ки аз вай ҳалоки охират бошад ва агар андар наздики подшоҳе ҳамеравӣ, касе туро ҳамегӯяд, эй палидҷома бештари ҷома пок кун. Нигоҳ кунӣ, ҷома пурнаҷосат бошад ва агар чунон пеши подшоҳ шудӣ, андар хатари уқубат будӣ, аз он миннат бояд дошт, ки аз он хатар растӣ ва агар ба қасди таъаннут гуфт, ту фоидаи хеш ёфтӣ, чун рост гуфт ва таъаннути вай ҷинояте аст, ки бар дини худ кард, пас чун туро манфиат аст ва вайро мазаррат аст, хашм андар вай шарт нест; аммо агар дурӯғ гуфта бошад, бояд андеша кунӣ, ки ин айб бо бисёр айби дигар дорӣ, ки вай ҳаменадонад, пас ба шукри он машғул шав, ки Ҳақ таъоло парда бар дигар айби ту фурӯ гузошт ва вай ҳасаноти худ ба ту ҳадя кард ва агар сано буд, ҳамчун куштани ту будӣ, чаро ба куштан шод шавӣ ва ба ҳадя ранҷур шавӣ? Ва ин касе кунад, ки аз корҳо сурат бинад, на маънӣ ва рӯҳ ва ҳар кӣ ақл дорад, аз беақл бад-ин пайдо шавад, ки ӯ аз корҳо ҳақиқат ва рӯҳ бинад, на зоҳир ва сурат ва андар ҷумла то тамаъ аз халқ бурида нашавад, ин беморӣ аз дил барнахезад.

### Пайдо кардани дараҷоти мардон андар мадҳу зам

Бидон, ки мардумон андар шунидани мадҳу замми хеш бар чаҳор дараҷаанд:

**Дараҷаи аввал** — умуми халқанд, ки ба мадҳ шод шаванд ва шукр гӯянд ва ба мазаммат хашм гиранд ва ба мукофот машғул шаванд ва ин

бадтарин дараҷот аст;

**Дараҷаи дуввум** — он порсоён бувад, ки ба мадҳ шод шаванд ва ба зам хашмгин шаванд, валекин ба муомилат изҳор накунанд ва ҳар дуро ба зоҳир баробар доранд, валекин ба дил якеро дӯст доранд ва якеро душман;

**Дараҷаи сеюм** — дараҷаи муттақиён аст, ки ҳар дуро баробар доранд, ҳам ба дил ва ба забон ва аз мазаммат ҳеч хашм андар дил нагиранд ва модеҳро қабул накунанд зиёдат, ки дили эшон, на ба мадҳ илтифот кунад ва на ба зам. Ва ин дараҷаи бузург аст, гурӯҳи обидон пиндоранд, ки бад-ин расидаанд ва хато кунанд ва нишони он бувад, ки агар зам гӯӣ, наздики вай бештар нишинад бар дили вай гаронтар аз модеҳ набошад ва агар дар коре аз вай муованат хоҳад, бар вай душвортар набувад аз муованати модеҳ ва агар ба зиёрат камтар расад, талаб ва тақозои дили вайро камтар аз тақозои модеҳ набувад ва агар бимирад, андӯҳ ба марги вай камтар аз дигар набувад, ки бимирад ва агар касе вайро биранҷонад, ҳамчунон ранҷур шавад, ки модеҳро ва агар модеҳ зиллате кунад, бар дили вай бояд ки сабуктар нашавад ва ин сахт душвор бувад ва бувад, ки обид худро ғурур диҳад ва гӯяд, ки хашми ман бо вай аз он аст, ки вай бад-ин мазаммат, ки кард осӣ аст ва ин талбиси шайтон аст, ки андар ҳоли бисёр кас аст, ки кабоир ҳамекунад ва дигаронро низ мазаммат ҳамекунад, чаро он кароҳият набояд дар хештан, ки дар ҳаққи дигарон? Ки он хашми нафс аст, на хашми дин ва обид, ки ҷоҳил бувад, ба чунин дақоиқ бештар ранҷи вай зоеъ бошад.

**Дараҷаи чаҳорум** — дараҷаи сиддиқон аст, ки модеҳро душман гиранд ва накӯҳандаро дӯст доранд, ки аз вай се фоида гирифтанд: яке айби худро аз вай бишуниданд, дигар он, ки вай ҳасаноти худ ба ҳадя бо эшон фиристод; ва эшонро ҳарис кард бар онки талаби покӣ кунанд, аз он айб ва аз он чи монанди он аст. Ва андар хабар аст, ки расул алайҳиссалом гуфт: «Вой бар рӯзадор ва бар он, ки намоз шаб кунад ва бар он, ки суф[1] пӯшад, магар он, ки даруни вай аз дунё гусаста бошад ва мадҳро душман дорад ва мазамматро дӯст дорад». Ва ин ҳадис, агар дуруст аст, коре саъб аст, ки ба чунин дараҷа расидан сахт муттаъаззир аст, балки ба дараҷаи дуввум расидан, ки ба зоҳир фарқ накунад — агарчи ба дил фарқ кунад — ҳам душвор аст, ки ғолиб он бувад, ки коре биафтад ва ба ҷониби мурид ва модеҳ майл кунад ва ба муомилат низ ва нарасад бад-ин дараҷаи бозпасин, илло касе, ки вай чандон адоват варзида бувад бо нафси хеш, ки молида шуда бошад, чун аз касе айби вай

[1] Пашм, порчаи пашмӣ.

шунавад, шод шавад ва зиракиву ақли он кас эътиқод кунад, чунон ки аз касе айби душмани хеш бишавад, ки бад-он шод гардад ва ин нодир бувад, балки агар касе ҳама умри хеш ҷаҳд кунад, то модеҳ ва зам ба наздики вай баробар шаванд, ҳанӯз бад-ин душвор тавон расид. Ва бидон, ки ваҷҳи хатар андар ин он аст, ки чун фарқ падид ояд, миёни мадҳу мазаммат талаби мадҳ бар дил ғолиб гардад ва ҳилати он сохтан кунад ва бошад, ки ба ибодат ё кардан гирад ва агар ба маъсият бад-он тавонад расид, бикунад; ва ин ки гуфт, расул алайҳиссалом, ки: вой бар рӯзадор ва намозкун аз ин гуфта бошад, ки чун бехи ин аз дил канда нашавад, зуд ба маъсият афтад; аммо кореҳ будан мазаммат ва дӯст доштан мадҳро андар нафси хеш ҳаром нест, чун ба фасодӣ адо накунад ва сахт баъид бувад, ки адо накунад! Ки бештар маъосии халқ аз ҳубби мадҳ ва буғзи зам аст, ҳамеша андешаи халқ бо ин омадааст, ки ҳар чӣ кунанд, ба рӯ ва риёи халқ кунанд ва чун ин ғолиб шуд, ба корҳо адо кунад, ки он ношоист бувад, вагарна дили халқ нигоҳ доштан ва бад-он илтифот кардан, ки на бар сабили риё бошад — ҳаром нест.

## АСЛИ ҲАШТУМ

### Андар илоҷи риё дар тоат ва ибодат аст

Бидон, ки риё кардан ба тоатҳои Ҳақ таъоло аз кабоир аст ва ба ширк наздик аст ва ҳеч беморие бар дили порсоён ғолибтар аз ин нест, ки чун ибодате кунанд, хоҳанд, ки мардумон аз он хабар ёбанд ва бар ҷумла эшонро порсо эътиқод кунанд ва чун мақсуд аз ибодат эътиқоди мардумон бувад, худ ибодат набувад, ки парастидани халқ бувад ва агар он низ мақсуд бошад, бо парастидани Ҳақ таъоло, ширк бувад ва дигареро бо Ҳақ таъоло шарик карда бошад, андар ибодати хеш ва Ҳақ таъоло ҳамегӯяд «Фа-ман кона йарҷу илқоъа раббиҳи фа-л-йаъмал ъамалан солеҳан ва ло йушрик биъибодати раббиҳи аҳадан — ва ҳар кӣ ба дидори Ҳақ таъоло умед дорад, гӯ андар ибодати Ҳақ таъоло ҳеч ширкат маяфган». Ва Худои таъоло ҳамегӯяд: «Фавайлун лил-мусаллина, аллазина ҳум ъан салотиҳим соҳуна, аллазина ҳум йароъуна ва йамнаъуна-л-моъуна — вой бар касоне, ки эшон намоз бо шаҳват ва риё кунанд». Ва яке пурсид аз расул алайҳиссалом, ки: растагорӣ андар чист? Гуфт: «Андар он, ки тоати Худои таъоло дорӣ ва риёи мардумон накунӣ». Ва гуфт: «Рӯзи қиёмат якеро биёваранд ва гӯянд, чи тоат дорӣ?» Гӯяд: «Ҷони худ андар

роҳи Ҳақ таъоло фидо кардаам, то андар ғазо маро бикушанд». Гӯянд: «Дурӯғ гӯӣ, барои он кардӣ, то гӯянд фулон мард мардона аст», бигиред вайро ва ба дӯзах баред; дигареро биёварданд ва гӯянд: «Чи тоат дорӣ?» Гӯяд: «Ҳар чӣ доштам ба садақа додам». Гӯяд: «Дурӯғ гӯӣ барои он бикардӣ, то гӯянд фулон мард сахӣ аст», бигиред, вайро ба дӯзах баред; дигареро биёварданд ва гӯянд: «Чи тоат дорӣ?» Гӯяд: «Илму Қуръон биёмӯхтам ва ранҷи бисёр бурдам», гӯянд: «Дурӯғ гӯӣ барои он омӯхтӣ, то гӯянд фулон мард олим аст», бигиред вайро ва ба дӯзах баред. Ва расул алайҳиссалом гуфт: «Аз уммати хеш аз ҳеч чиз чунон натарсам, ки аз ширки кеҳин», гуфтанд: «Он чист ё расулуллоҳ?» Гуфт: «Риё». Ва гуфтанд рӯзи қиёмат Ҳақ таъоло гӯяд: «Ё мароиён, наздики он касоне шавед, ки ибодат барои эшон кардед ва ҷазои худ талаб кунед». Ва гуфт: «Ба Ҳақ таъоло паноҳ кунем аз ҳуббулҳазан», яъне ғори андӯҳ. Гуфтанд: «Ё расулуллоҳ, ҳуббулҳазан чист?» Гуфт: «Водие аст андар дӯзах, сохта барои қуррои муроъӣ». Ва гуфт: «Ҳақ азза ва ҷалла ҳамегӯяд: ҳар кӣ ибодате кард ва дигареро бо ман ширкат дод, ман аз шарик бениёзам, ҷумла бад-он ҳамбоз[1] додам». Расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам гуфт: «Худой напазирад кирдоре, ки андар вай як зарра риё бувад». Муоз ҳамегирист, Умар гуфт: «Чаро ҳамегирйӣ?» Гуфт: «Муроиро рӯзи қиёмат нидо кунанд ва овоз диҳанд: ё муроъӣ, ё нобакор, ё ғаддор, кирдорат зоеъ шуд ва муздат ботил шуд, бирав ва музди он кас талаб кун, ки кор барои вай кардаӣ».

Шаддод ибни Авс гӯяд, ки: расул алайҳиссаломро дидам, ки ҳамегирист, гуфтам: «Ё расулуллоҳ, чаро ҳамегирйӣ?» Гуфт: «Ҳаметарсам, ки уммати ман ширк оваранд: на он, ки бут парастанд ё моҳу офтоб, лекин ибодат ба рӯву риё кунанд». Ва гуфт: «Андар зилли арш — он рӯз, ки ҳеч зилл набошад — ҷуз он марде нахоҳад будан, ки ба дасти рост садақа бидод ва хост, ки аз дасти чап пинҳон дорад». Ва гуфт: «Чун Ҳақ таъоло заминро биёфарид, биларзид, кӯҳро биёфарид, то вайро фурӯ гирифт». Малоика гуфтанд: «Ҳеч чиз наёфарид Ҳақ таъоло, қавитар аз кӯҳ», пас оҳанро биёфарид, то кӯҳро бибурид, гуфтанд: «Оҳан қавитар аст», оташ биёфарид, то оҳанро бигудохт, пас обро биёфарид, то оташро бикушт, пас бодро бифармуд, то обро бар ҷой бидошт[2], пас малоика хилоф кардан ва гуфтанд: «Бипурсем аз Ҳақ таъоло, ки чист аз офаридаҳои ту, ки ҳеч чиз аз он қавитар нест». Гуфт: «Одаме, ки садақа бидиҳад ба дасти рост, ки дасти чапи вай хабар надорад, ҳеч офарида қавитар аз вай нест ва наёфаридаам». Ва Муоз ҳамегӯяд, ки расул

[1] Шарик, анбоз.
[2] Яъне сард кард, то бар ҷои худ баста ва мунҷамид шуд.

алайҳиссалом гуфт, ки: ҳақ азза ва ҷалла ҳафт фаришта пеш аз офаридани осмонҳо биёфарид, пас аз он осмонҳо биёфарид ва ҳар якеро кард муваккал бар осмоне ва дарбонии он осмон ба вай дод, чун фариштагони замин, ки кирдори халқ нависанд ва онон ҳафазаанд[1] — амали банда, ки аз бомдод то шаб карда бошад, рафъ кунанд, то осмони аввал баранд ва бар тоати вай санои бисёр гӯянд ва чандон ибодат карда бошад, ки нури вай чун нури офтоб бувад, он фаришта, ки муваккал буд бар осмони аввал, гӯяд: ин тоат бибаред ва бар рӯи вай боззанед, ки ман нигоҳбони аҳли ғайбатам, маро Ҳақ таъоло фармудааст, ки ҳар кӣғайбат кунад магузор, ки амали вай бар ту бигузорад, пас амали дигаре рафъ кунанд, ки ғайбат накарда бошад, то ба осмони дуввум, он фаришта гӯяд: бибаред ва бар вай боззанед, ки ин барои дунё кардааст ва андар маҷолис бар мардон фахр кардааст ва маро фармудаанд, ки амали вайро манъ кунам; пас амали дигаре рафъ кунанд, ки андар вай садақа бошад ва рӯза ва намоз ва ҳафаза аҷаб бимонда бошанд аз нури вай ва чун ба осмони сеюм расад, он фаришта гӯяд, ки: ман муваккалам ба кибр, ки ман амали мутакаббиронро манъ кунам ва вай бар мардумон такаббур кардӣ, пас амали дигаре рафъ кунанд, то ба осмони чаҳорум, он фаришта гӯяд, ки ман муваккали аҷабам ва амали вай аҷаб набудӣ, нагузорам, ки амали вай аз ман даргузарад, пас амали дигаре рафъ кунанд ва он амал чун арӯсе бувад, ки ба шавҳар таслим хоҳанд кард, то ба осмони панҷум баранд, он фаришта гӯяд, ки: он амал бар рӯи вай боззанед ва бар гардани вай ниҳед, ки ман муваккали ҳасадам, ҳар кӣ дар илму амал ба дараҷаи вай расидӣ, ӯро ҳасад кардӣ, пас амали дигаре рафъ кунанд ва ҳеч манъ набувад, то ба осмони шашум, он фаришта гӯяд, ки: ин амал бибареду бар рӯи вай боззанед, ки вай бар ҳеч кас, ки вайро балое ва ранҷе расидӣ, раҳмат накардӣ, балки шодӣ кардӣ ва ман фариштаи раҳматам, маро фармудаанд, то амали бераҳм манъ кунам, пас амали дигаре рафъ кунанд, ки нури вай чун нури офтоб бувад ва бонги он дар осмонҳо афтода бошад ва ҳеч кас манъ натавонад кард, чун ба осмони ҳафтум расад, он фаришта гӯяд: ин амал бар рӯи вай боззанед, ки вай бад-ин амал Худойро нахост, балки мақсуди вай ҳишмат буд наздики уламо ва ному бонг буд андар шаҳрҳо ва ҳар чӣ чунин бувад, риё бошад ва Худои таъоло амали муроъӣ напазирад, пас амали дигаре рафъ кунанд ва аз осмони ҳафтум баргузаронанд ва андар вай ҳамаи халқи некӯ бувад ва зикру тасбеҳ ва ҳама фариштагони осмон гувоҳӣ диҳанд, ки ин амал пок аст ва ба ихлос аст, Ҳақ таъоло гӯяд: шумо нигоҳбони амалед ва ман

[1] Нигоҳбонон.

нигоҳбони дил, вай ин амал на барои ман кардааст ва андар дил нияти дигар дошт. Лаънати ман, ки Худоям бар вай бод, фариштагон ҳама лаънат гӯянд ва гӯянд лаънати ту ва лаънати мо бар вай бод ва осмонҳо гӯянд: лаънати мо бар вай бод, ҳафт осмон ва ҳар чӣ андар ҳафт осмон аст, бар вай лаънат кунанд. Ва амсоли ин андар риё бисёр омадааст.

**Осор**: Умар разийаллоҳу анҳу мардеро дид, сар дар пеш афканда яъне, ки ман порсоям. Гуфт: «Эй Худованди гардани каж рост боз кун, ки хушӯъ андар дил бувад, на андар гардан». Бӯимома якеро дид, ки дар масҷид ҳамегирист, андар суҷуд, гуфт: «Чун ту, кӣ будӣ, агар ин ки андар масҷид ҳамекунӣ, андар хона кардӣ?!» Алӣ разийаллоҳу анҳу гӯяд, ки: «Муроиро ду нишон аст: чун танҳо бувад, коҳил бувад ва чун мардумонро бинад, ба нишот бувад; ва чун бар вай сано гӯянд, андар амал афзояд ва чун накӯҳанд, камтар кунад». Яке Саъиди Мусайбро гуфт: «Яке, ки моле бидиҳад барои музди Ҳақ таъоло ва барои санои халқ, чӣ гӯӣ?» Гуфт: «Ҳамехоҳад, ки Ҳақ таъоло вайро душман гирад?» Гуфт: «На». Гуфт: «Пас чун коре кунад, ҷуз барои Ҳақ таъоло набояд кард». Умар разийаллоҳу анҳу якеро ба дарра бизад, пас гуфт: «Биёву қассос кун ва маро боззан». Гуфт: «Ба ту ва ба Худой бахшидам». Гуфт: «Ба коре наёяд ё ба ман бахш, то ҳаққи он бишиносам ё ба Худой бахш бе ширкат». Фузайл гӯяд: «Вақте бад-он чӣҳамекарданд, риё ҳамекарданд ва акнун бад-он чӣ намекунанд, риё мекунанд». Қатода гӯяд: «Чун банда риё кунад, Худои таъоло гӯяд бинигаред, ки бандаи ман маро чӣ гуна истеҳзо мекунад».

## Пайдо кардани корҳо, ки бад-он риё кунанд

Бидон, ки ҳақиқати риё он бувад, ки хештан ба порсоӣ фаро мардумон намояд ё хештан ба наздики халқ ороста кунад ва андар дили мардумон қабул гирад, то вайро ҳурмат доранд ва таъзим кунанд ва ба вай ба чашми некӯ нигаранд ва ин бад-он бувад, ки чизе, ки далели порсоӣ ва бузургӣ аст андар дин барояшон арза мекунад ва ҳаме фаро намояд; ва ин панҷҷинс аст:

**Ҷинси аввал** — сурати тан аст, чунон ки рӯй зард кунад, то пиндоранд, ки ба шаб нахусбад ва хештан низор ҳамекунад, то пиндоранд, ки муҷоҳадати азим кунад ва рӯй гирифта дорад, то пиндоранд, ки аз андӯҳи дин чунон аст ва мӯй ба шона накунад, то пиндоранд, ки худ фароғати он надорад ва аз худ ё дунё вирд ва сухан оҳиста гӯяд, то пиндоранд, ки андар дили вай виқори дин аст ва лаб ҳавосида[1] дорад, то пиндоранд, ки

[1] Лабе, ки аз ташнагӣ камхуну хушкида бошад.

рӯза дорад; ва чун ин ба сабаби пиндори мардумон кунанд, нафсро андар изҳори ин шурбу лаззат бувад ва бад-ин гуфт Исо алайҳиссалом: «Чун касе рӯза дорад бояд, ки мӯй ба шона кунад ва сурма андар чашм кашад ва лаб ба равған олуда кунад, то кас надонад, ки рӯзадор аст»;

**Ҷинси дуввум** — риё бошад ба ҷома, чунон ки суф пӯшад ва ҷомаи дурушт ва кӯтоҳ ва шухгин ва дарида дорад, то пиндоранд, ки зоҳид аст ва ҷомаи кабуд ва саҷҷода ва мураққаъи сӯфиён, то пиндоранд, ки сӯфӣ аст, боз он, ки аз маънии сӯфиён бо вай чизе набошад ва ё изор ба сар дастор андар гирад[1] ва ҷураби адим[2] дорад, то пиндоранд, ки андар таҳорат мухтот аст ва набошад ва ё дуроъа[3] ва тайласон[4] дорад, то пиндоранд, ки донишманд аст ва набошад. Ва муроиён андар ҷома ду гурӯҳ бошанд: гурӯҳе, ки қабул наздики омиён ҷӯянд ва ҳамеша ҷомаи дарида ва кӯҳна пӯшанд ва агар касе эшонро илзом кунад, то ҷомаи тузӣ[5] ва хаз, ки ҳалол бувад, андар пӯшанд аз ҷон кунад, нишони сахттар ояд, ки он гоҳ мардумон гӯянд аз зоҳидӣ пушаймон шуд ва гурӯҳе, ки қабул ҳам наздики авом ҷӯянд ва ҳам наздики султон ва ғайри эшон, касе, ки аз ин табақа бошад, агар ҷомаи кӯҳна пӯшад, андар чашми султон ҳақир намояд ва агар таҷаммул кунад, андар чашми авом ҳақир намояд, пас ҷаҳд кунад, то суфҳои борик ва фӯтаҳои[6] банақш ба даст оварад, чунон ки ранги ҷомаи аҳли салоҳ бувад, то авом бад-он нигаранд ва қимати ҷома ба қимати ҷомаи тавонгарон бошад, то султонон ба ҳақорат нанигаранд ва агар якеро аз ин қавм гӯянд, ки ҷомаи хаз ва ё тузӣ андарпӯш, агарчи ба қимат камтар аз фӯтаи вай бошад, баробари сахтии ҷон кандан бувад бар вай ва дар ҷумла ҷомае, ки андарпӯшад, ки мардумон пиндоранд, ки вай пушаймон шуд аз зоҳидӣ, тоқати он надорад ва он аблаҳ чун андар хештан ҳамебинад, ки ҷомае, ки ҳалол бошад; ва аҳли дин он доштаанд, андар натавонад пӯшид, ин миқдор надонад, ки бад-ин халқро ҳамепарастад ва бошад, ки донад, валекин бок надорад!

**Ҷинси сеюм** — риё ба гуфтор бувад, чунон ки лаб ҳамеҷунбонад, то пиндоранд, ки аз зикр ҳеч намеосояд ва бошад, ки вай зикр ҳамекунад, валекин агар хоҳад, ки ба дил кунад ва лаб наҷунбонад, натавонад, тарсад, ки мардумон надонанд, ки вай зикр ҳамекунад; ва чунон ки ҳасбат кунад бар мардумон ва андар хилват мисли он ҳамекунад; ё томоту ибороти

---

[1] Або бар сар кунад.

[2] Ҷуроби чармӣ.

[3] Навъе ҷомаи пашмини гаронбаҳо.

[4] Навъе либос монанди шинел ва либоси расмии қозиён.

[5] Порчаи нозуки катонӣ.

[6] Ҷомаҳои роҳ–роҳ, ки аз Ҳинд меоварданд.

сӯфиён ёд гирад ва ҳамегӯяд, то пиндоранд, ки илми тасаввуф нек донад; ё ҳар замон сар фурӯ барад ва биҷунбонад, то пиндоранд, ки андар ваҷд аст; ё боди сард[1]ҳамекашад ё андӯҳҳаме фаро намояд ба сабаби ғафлати мардумон аз мусулмонӣ; ё ахбор ва ҳикоят ёд гирад ва ҳамегӯяд, то гӯянд, ки илми вай бисёр аст ва пиронро бисёр дидааст ва сафар бисёр кардааст.

**Ҷинси чаҳорум** — риё бувад ба тоат, чунон ки касе аз дур ояд, намоз некӯтар кунад ва сар андар пеш афканад ва андар рукуъ ва суҷуд бештар мақом кунад, ҳар сӯй нанигарад ва садақа андар пеши мардумон диҳад ва амсоли ин ва чун фаро равад, оҳиста равад ва сар андар пеш афканад ва агар танҳо равад, ба шитоб равад ва аз ҳар сӯ нигарад ва чун касе аз дур ояд, ба оҳистагӣ шавад;

**Ҷинси панҷум** — он, ки фаро намояд, ки вайро мурид бисёр аст ва шогирд бисёр дорад ва хоҷагону амирон ба саломи вай ҳамеоянд ва ба вай табаррук ҳамекунанд ва машоих вайро ҳурмат ҳамедоранд ва ба вай некӯ нигаристаанд ва бошад, ки ин маъонӣ бар забон зоҳир кунад, то чун бо касе хусумат кунад, гӯяд: ту кӣ ва муридат кист ва шайхат кист? Ва ман чандин пир дидаам ва чандин сол андар пеши фулон пир будаам ва ту киро дидаӣ ва амсоли ин ва бо ин сабаб ранҷҳо бар хештан ниҳад ва андар шурб[2] риё он ҳама осон бувад: ки роҳат бошад, ки хештанро бо миқдори нахӯде оварда бошад аз таом ва ба шурб он, ки мардумон ҳамедонанд ва санои вай ҳамегӯянд. Ва ҷумлаи ин ҳаром аст, чун ба ибодот бувад ва барои изҳори порсоӣ бувад, ки порсоӣ барои Ҳақ таъоло бояд ки бошад, аммо агар қабул ва ҷоҳҷӯяд ба чизе, ки на ибодат бувад, раво бошад, чи ҳар кӣ берун шавад ва ҷомаи некӯтар дарпӯшад ва оростатар бувад, ин мубоҳ аст, балки суннат аст, ки бад-ин ҷамол ва муруввати хеш изҳор кунад на порсоӣ, балки агар фазли хеш изҳор кунад, ба илми луғат ва наҳв ва ҳисоб ва тиб ва чизе, ки на илми дин бувад ва на барои тоат бувад, ин риё мубоҳ бувад, чи риё талаби ҷоҳ аст ва гуфтем, ки талаби ҷоҳ чун аз ҳад бинашавад, мубоҳ бувад, аммо на ба тоат ва ибодат ва расул алайҳиссалом як рӯз берун хост шудан, ки асҳоб гирд омада буданд, андар хунби об нигарист ва аммома ва мӯй рост бикард, Оиша гуфт: «Ё расулуллоҳ, ин чунин ҳамекунӣ?» Гуфт: «Оре, Худои таъоло дӯст дорад бандаи худро, ки чун бародарони хешро хоҳад дид, барои эшон таҷаммул кунад ва хештанро биёрояд ва чун ин феъл аз

---

[1] Оҳи сард.

[2] Шурб дар ин ҷо ба маънии лаззат оварда шуда, вале дар кутуб луғат ёфт нашуд. Муҳтамал аст риёро чун мисгаре тасаввур карда барои риё кори шурбро аз шурби хамр истиора карда бошад. Маънии дигаре, ки дар кутуби луғат бо шурб муносиб ба назар мерасад, дурӯғ мебошад.

расул алайҳиссалом буд, ҳам асли дин бошад, ки вай маъмур бувад бад-он, ки худро андар дил ва чашми эшон ороста дорад, то ба вай майл зиёдат кунанд ва иқтидо ба вай доранд, валекин агар касе низ барои таҷаммул кунад раво бошад, балки суннат бувад ва яке аз фавоид ин он бошад, ки чун хештан бишулида дорад ва мурувват нигоҳ надорад, ғайбат кунанд ва нафрат гиранд аз вай ва вай сабаби он буда бошад». Аммо риё чун ба ибодат бувад, ҳаром бошад ба ду сабаб: **яке** он, ки талбис карда бошад, ки фаро мардумон ҳаменамояд, ки мухлис аст андар ин ибодат ва чун дили вай ба халқ менигарад, муфлис бувад ва мухлис нест ва агар мардумон бидонанд, ки барои эшон ҳамекунад, вайро душман гиранд ва қабул накунанд; **дигар** он, ки намозу рӯза ва ибодат ҳақрост азза ва ҷалла, чун барои махлуқ кунад, истеҳзо карда бошад ва бандаи оҷиз ва заифро мақсуд дошта бошад андар коре, ки мақсуди он Ҳақ таъоло бошад ва масали вай чун касе бувад, ки андар пеши малике бар по истад андар сурати хидмат ва ғарази вай он бувад, ки андар ғуломе ё андар канизаке ҳаменигарад ва фаро малик ҳаменамояд, ки ба хидмат истодааст ва мақсуд чизи дигар, ин истихфоф ва истеҳзо бувад ба малик, чи ғараз дигаре ба наздики вай муҳимтар шудааст аз хидмати малик; ҳамчунин ҳар кӣ намоз ба риё кунад; ба ҳақиқат рукуъ ва суҷуд барои дигаре ҳамекунад ва агар ба суҷуд таъзими одамӣ мақсуд будӣ, ширк зоҳир будӣ, валекин таъзими одамӣ бар он ваҷҳ аст, ки қабули вай мақсуд шудааст, то бад-он ки Худои таъолоро суҷуд ҳамекунад, қабули вай низ ҳосил ҳамекунад, бад-ин сабаб ин риё ширки хафӣ[1] аст на ҷалӣ[2].

## Пайдо кардани дараҷоти риё

Бидон, ки дараҷоти риё мутафовит аст ва баъзе азимтар аст ва тафовути он аз се асл хезад:

**Асли аввал** — он, ки қасди риё бе қасди савоб бошад, чунон ки намоз кунад ва рӯза дорад ва агар танҳо будӣ, накардӣ ва ин сахт азим бувад ва иқоби ин бузург бошад; аммо агар қасди савоб дорад низ, валекин агар танҳо будӣ, ин низ ба дараҷаи аввал наздик буд ва ин қасди заиф вайро аз хашми Ҳақ таъоло берун наёварад; аммо агар қасди савоб ғолиб бувад ва агар танҳо ба вай бикардӣ, валекин чун касе ҳамебинад, андар нишот бияфзояд ва бар вай осонтар бувад, чунин умед дорем, ки ибодат бад-ин ботил нашавад ва савоб ҳабта нашавад, аммо бад-он қадар, ки шурб риё

[1] Пинҳон.

[2] Ошкоро.

будааст, вайро уқубат кунанд ё бадон қадр аз савоби вай камтар кунанд, аммо агар ҳар ду қасд баробар бувад, чунон ки яке ғолибтар набошад, ин ширк буда ва зоҳири ахбор он аст, ки аз ин ба саломат ва сар ба сар наҷаҳад, балки муъоқиб бошад.

**Асли дуввум** — тафовути он чи риё ба вай кунанд ва он тоат аст ва он бар се дараҷа аст:

**Дараҷаи аввал** — риё бошад ба асли имон ва ин имони мунофиқ бувад ва кори вай саъбтар бувад аз кофир, ки вай низ ба ботин кофир аст ва ба зоҳир талбис ҳамекунад ва чунин андар ибтидои ислом бисёр будаанд ва акнун камтар бошад, аммо ибоҳатиён ва касоне, ки мулҳид шудаанд ва ба шариату охират имон надоранд ва ба зоҳир хилофи он ҳаменамоянд, аз ҷумла ин мунофиқон бошанд, ки ҷовид ба дӯзах бошанд.

**Дараҷаи дуввум** — риё бувад бо асли ибодот: чун касе, ки намоз кунад бе таҳорат пеши мардумон ва ё рӯза дорад ва агар танҳо будӣ, накардӣ ва ин низ азим аст, валекин на чун риё бувад бо асли имон. Ва бар ҷумла чун манзалат наздики халқ дӯсттар медорад аз он, ки ба наздики Ҳақ таъоло имони вай заиф бувад, агарчи кофир нест, валекин андар вақти марг, андар хатари куфр бошад, агар на тавба кунад.

**Дараҷаи саввум** — он, ки риё бо асли имон ва фароиз накунад, валекин ба суннат кунад, чунон ки намози шаб кунад ва садақа диҳад ва ба ҷамоат шавад ва рӯзи арафа ва Ошуро ва душанбе ва панҷшанбе рӯза дорад, барои он ки то вайро мазаммат накунанд ё бар вай сано гӯянд ва бошад, ки гӯяд: ҳамон ангорам, ки накардам, ки ин бар ман воҷиб набувад, акнун савобе намебиюсам[1], бояд ки иқобе набошад, на чунин аст, ки ин ибодатҳо барои Ҳақ таъоло аст ва халқро дар он насибе нест ва чун барои халқ кунад, халқро фаро пеш дошта бошад андар чизе, ки он ҷуз Ҳақ таъолоро нест ва ин истеҳзо бувад ва сабаби иқоб бошад, агарчи бад-он саъбе набошад, ки андар фароиз бувад ва наздик бошад бад-ин он риё, ки ба суннатҳо кунанд, ки сифоти ибодот бувад: чунон ки чун касеро бинад, рукуъ ва суҷуд некӯтар кунад ва илтифот накунад ба ҳеч чиз ва қироат зиёдат бикашад ва талаби ҷамоат кунад ва танҳо накунад ва сафи пешин гирад ва андар закот аз он диҳад, ки беҳтар бошад ва андар рӯза забон нигоҳ дорад ва ба хилват бинишинад[2].

**Асли саввум** — тафовут мақсуди муроъӣ бувад, ки лобуд муроиро ғаразе бошад аз риё ва он бар се дараҷа аст.

---

[1] Биюсидан: тавақкӯъ доштан, чашм доштан.

[2] Мақсуд он аст, ки закотро аз ҷинсҳои хуб додан ва забонро дар рӯза нигоҳ доштан, аз бими мазаммати халқ ва риё кунад, на барои Худо.

**Дараҷаи аввал** — он, ки мақсуди вай ҷоҳе бошад, то аз он ба фисқе ва маъсияте расад, чунон ки амонат ва тақво ва ҳазар аз шубуҳот аз худ фаро намояд, то вилояти авқоф ва қазо ва васоё ва вадиъат ва амонат ва моли ятим фаро вай диҳанд, то андар он хиёнат кунад ё мол фаро вай диҳанд, то ба закот садақа диҳад ва ба мустаҳақ расонад ё дар роҳи ҳаҷ бар дарвешон нафақа кунад ё андар хонақоҳи сӯфиён харҷ кунад ё бар масҷид ва работ ва иморати он сарф кунад ва ё маҷлис кунад ва худро ба порсоӣ фаро намояд ва чашм бар зане афканда бошад, ки хоҳад, ки он зан андар ва рағбат кунад ё ба фасод бо вай бинишинад ё ба маҷлис[1] шавад, мақсуди вай он бошад, ки андар зане ё амраде нигарад ва амсоли ин саъбтарин мақсудҳо бувад: ки ибодати ҳақро роҳе сохта, то бад-он ба маъсияти вай расад; ва ҳамчунин бошад, ки касе ба моле ё ба зане вайро тӯҳмат кунад, мол ба садақа бидиҳад ва парҳез фаро намояд, то он тӯҳматро аз хеш бияфканад, то гӯянд: касе, ки моли хеш бидиҳад, моли дигарон чун ба ҳалол дорад.

**Дараҷаи дуввум** — он, ки ғарази вай мубоҳе бувад, чун музаккир[2], ки хештанро порсо намояд, то вайро чизе диҳанд ё зане андар никоҳи вай рағбат кунад ва ин низ андар сахати Ҳақ таъоло аст, агарчи кори вай бад-он саъбе нест, ки он пешин бувад, чи ин низ тоати Ҳақ таъолоро роҳе сохт ба матоъи дунё ва тоати роҳи тақарруб ба ҳазрати Ҳақ таъоло ва ёфти саодати охират бувад, чун роҳи дунё сохт, хиёнати вай бузург бошад.

**Дараҷаи саввум** — он, ки чизе талаб намекунад, валекин ҳазар ҳамекунад, ки вайро ба чашми ҳурмат нанигаранд, чунон ки зоҳидонро ва солеҳонро нигаранд: чунон ки зуд равад ва чун касеро бинад, оҳиста равад ва сар андар пеш афканад ва шайхвор рафтан гирад, то нагӯянд, ки вай аз аҳли ғафлат аст ва пиндоранд, ки вай низ андар миёни кори дин аст; ва ё хоҳад, ки бихандад, фурӯ гирад, то нагӯянд: ҳазл бар вай ғолиб аст; ё боди сарде бикашад ва ранҷе фаро намояд ё пораи сар андар пеш кашад ва истиғфор кунад ва гӯяд: субҳоналлоҳ, аз ин ғафлати одамӣ моро чи ҷои ғафлат бо он, ки моро фаро пеш аст! Ва Ҳақ таъоло аз дили вай донад, ки агар танҳо будӣ, он таассуф ва он истиғфор набудӣ; ва ё андар пеши вай касе ғайбат кунад, гӯяд: мардумро аз ин муҳимтар кор ҳаст, ба ғайбат ва айби худ машғул шудан авлотар, то гӯянд, ки: вай ғайбат намекунад, ё қавмеро ҳамебинад, ки намоз ҳамекунанд аз таровеҳ ё намози шаб ё рӯзи панҷшанбе ва душанбе рӯза ҳамедоранд ва агар вай надорад, коҳилаш шуморанд, аз бими ин мувофиқат кунад; ва ё андар Арафа ва Ошуро рӯза

[1] Мақсуд маҷлис ва мавъиза ва маҷолиси динӣ аст.
[2] Воиз.

надорад ва ташна шавад, об нахӯрад, то пиндоранд, ки рӯзадор аст; ва касе гӯяд: таом хӯр, гӯяд: маро узре аст, яъне рӯзадорам ва надорад ва бад-ин ду палидиҷамъ кунад: яке нифоқ, ки худ рӯза надорад ва дигар он, ки фаро намояд, ки ман сареҳҳаменагӯям, ки рӯзадорам ва ибодати хеш ҳамепӯшам, ки ҳамегӯям, ки узре ҳаст намегӯям, ки рӯзадорам, ҳамехоҳад, ки хештан мухлис намояд ва бошад, ки об бихӯрад ва сабраш набувад ва узре гуфтан гирад, ки: дӯш ранҷур будам ва имрӯз рӯза натавонистам доштан ва ё фулон кас маро рӯза бикушод ва бошад, ки андар вақт нагӯяд, ки он гоҳ бидонанд, ки риёст, соате сабр кунад ва он гоҳ сухане аз ҷои дигар фароз оварад ва гӯяд: ин дили модар сахт заиф бошад ва пиндорад, ки агар фарзанди вай рӯза дорад, ҳалок шавад, яъне ки барои модар рӯза намедорам; ва ё гӯяд чун мардум рӯза ҳамедорад, ба шаб зуд хоб ҳамегирад ва эҳёи шаб наметавонад кард ва амсоли ин шайтон бар забон рондан гирад, чун палидии ин риё дар ботин бошад ва қуррои мискин аз ин ғофил, ки надонад, ки асл ва бехи хеши ҳамеканад ва ибодат ба риё ҳамедиҳад; ин худ саҳл аст, ки аз риё баъзе ҳаст, ки аз овози рафтани мурча пӯшидатар аст, ки зиракон ва уламо аз андарёфтани он оҷиз оянд, то он гоҳ ба обидони аблаҳ чи расад?!

## Пайдо кардани риёие, ки аз рафтани мӯрча пӯшидатар аст

Бидон, ки риё баъзе зоҳиртар аст, чунон ки касе андар миёни мардумон намози шаб кунад ва агар танҳо бошад, накунад ва пӯшидатар аз ин он бошад, ки ҳар шаб одат дорад намоз кардан, валекин чун касе ҳозир бувад, банишоттар бошад ва сабуктар бошад бар вай ва ин низ ҳам зоҳир аст ва дабибуннамл[1] нест, ки онро натавон шинохт, балки аз ин пӯшидатар бошад, чунон ки андар нишот наяфзояд ва сабуктар нашавад ва чунон бувад, ки ҳар шабе намоз кунад ва дар ҳол ҳеч аломат зоҳир набошад, валекин риё андар миёни мол бувад, чун оташе андар оҳан. Валекин асари ин андар вақт он падид ояд, ки чун мардумон бидонанд, ки вай бад-ин сифат аст, шод шавад ва андар хештан ва кушодагӣ бинад ва ин шодӣ ва кушодагӣ далели он аст, ки риё андар ботин пӯшида аст ва агар ин шодиро ба инкор ва кароҳияти муттақобила накунад, бим бувад, ки ин раги пӯшида бар хештан фаро ҷунбад ва тақозои риёи хафӣ кунад, то сабабе фаро созад, ки мардумон огоҳ шаванд ва агар сареҳ бинагӯяд, таъризӣ бигӯяд ва агар таъриз[2] нагӯяд, ба шамоил фаро намояд ва хештан

---

[1] Ҷунбиши мӯрча.
[2] Ба киноя ва ишора гуфтан.

шикаста ва фурӯ шуда дорад, то бидонанд, ки шаб бедор будааст; ва бошад, ки аз ин пӯшидатар бувад ва чунон бошад, ки шод нашавад, ба иттилои халқ ва бар вай нишот зиёдат нагардад, ки халқҳозир бувад, аммо риё аз ботин холӣ набошад ва ин чунон бувад, ки касе фаро вай бирасад ва ибтидо ба салом накунад, андар ботини худ тааҷҷубе бинад ва агар касе ҳурмати вай фурӯ ниҳад ё банишот ба ҳоҷати ӯқиём накунад ва андар хариду фурӯхт бо вай ҳеч мусомеҳат накунад ё вайро ҷои некӯтар мусаллам надорад, ки бинишинад, андар ботини худ тааҷҷубе бинад ва инкоре, ки агар он ибодат пӯшида накардӣ, ин тааҷҷуб набудӣ ва гӯӣ нафси вай бар он ибодати пӯшида тақозои хидмат ҳамекунад. Ва андар ҷумла чун нобудани он ибодат ва будани он наздики вай баробар набувад, ҳанӯз ботини вай аз риёи хафӣ холӣ нест, чи агар вай ҳазор динор фаро касе диҳад, то чизе, ки сад ҳазор динор арзад аз вай бисsuccитонад, ҳеч миннат бар касе наниҳад ва ҳеч ҳурмат набиюсад ва карду нокарди вай андар дили вай баробар бувад, андар ҳаққи мардумон чун Худойро таъоло ибодат кунад, то ба саодати абадӣ андар расад муқобилаи он чаро бояд, ки аз касе ҳурмате чашм дорад?! Пас, риёи хафитарин ин аст.

Алӣ разийаллоҳу анҳу ҳамегӯяд, ки: рӯзи қиёмат ҳамегӯянд, ки на колоро бар шумо арзонтар фурӯхтанд? На андар ҳоҷатҳои шумо қиём карданд? На ибтидо бар шумо салом карданд? Яъне ин ҳама ҷазои амали худ аст, ки бозистед ва холис бинагузоштед; ва яке аз касоне, ки бигурехтааст ва ба ибодат машғул шуда ҳамегӯяд, мо аз фитна бигурехтем ва бими он аст, ки фитна андар ин кор ба мо роҳ ёбад, ки чун касеро ҳамебинем, хоҳем, ки моро ҳурмат дорад ва ҳаққи мо биҷӯяд ва бад-ин сабаб аст, ки мухлисон ҷаҳд кардаанд, то ибодати хеш чунон пинҳон доранд, ки фавоҳиш ва маъосӣ, чи бишинохтаанд, ки ҷуз холис нахоҳад пазируфтан андар қиёмат ва масали эшон чун масали касе аст, ки ба ҳаҷ шавад ва донад, ки андар бодия, ҷуз зари холис фаро наситонад ва он ҷо хатари ҷон бувад, зари холиси мағрибӣ ба даст меоварад ва ҳар чӣғаш дорад, ҳамеандозад ва рӯз ҳоҷатро нигоҳ медорад ва ҳеч рӯз нахоҳад буд, ки халқ дармондатар хоҳад буд аз рӯзи қиёмат, ҳар кӣ имрӯз амали холис ба даст наёварад, андар он рӯз зоеъ монад ва ҳеч кас вайро даст нагирад ва то фарқҳамекунад, ки ибодати вай сутуре бинад ё марде; аз риё холӣ нест — расул алайҳиссалом — мегӯяд: «Андактарин ва пӯшидатарин риё ширк аст», яъне андар ибодати Ҳақ таъоло ширк афканад ва ҳамбозе, чун ба илми Худои таъоло кифоят накунад илми дигаре ба ибодати вай андар асар кунад.

## – ФАСЛ –
## (Чи вақти шодӣ аз иттилоъи мардумон бар ибодат равост)

Бидон, ки ҳар кӣ бад-он шод бошад, ки мардумонро ибодати вай иттилоъ афтад, аз риё холӣ нест, магар шодӣ, ки ба ҳақ бувад ва он аз чаҳор ваҷҳ аст.

**Ваҷҳи аввал** он, ки шод аз он шавад, ки вай қасд кард ва пинҳон дошт, Ҳақ таъоло бе қасди вай изҳор кард ва маъсияту тақсир, ки карда бошад, Ҳақ таъоло изҳор накарда бидонад, ки бо вай лутф меравад ва фазл? Ки ҳар чӣ зишт аст, пӯшида ҳамедорад ва ҳар чӣ некӯст, изҳор ҳамекунад, шод ба фазлу лутфи Ҳақ таъоло бошад на ба санову қабули мардумон, чунон ки гуфт: «Қул бифазлиллоҳи ва бираҳматин фабизолика фалйафраҳу»:

**Ваҷҳи дуввум** — он, ки шод шавад ва гӯяд зиштиҳо бар ман пӯшида кард дар дунё, далел он аст, ки андар охират низ бипӯшонад; ки Ҳақ таъоло каримтар аз он аст, ки гуноҳе бар банда бипӯшонад дар ин ҷаҳон, он гоҳ дар он ҷаҳон расво гардонад.

**Ваҷҳи сеюм** — он, ки шод шавад аз он, ки донад чун бидиданд ба вай иқтидо кунанд ва эшон низ ба саодати абад расанд, то ӯро ҳам савоби сирр бинависанд, ки қасди пинҳон доштан кард ва ҳам савоб алоният, ки бе хости вай зоҳир шуд.

**Ваҷҳи чаҳорум** — он, ки шод бувад бад-он ки он кас, ки бидид бар вай сано гӯяд ва андар вай эътиқоди некӯ кунад ва вай бад-ин сано ва эътиқод мутеъи Ҳақ таъоло бошад ва ба тоати Ҳақ таъоло шод бувад на ба ҷоҳи хеш наздики вай ва нишони ин он бувад, ки агар бар тоати дигаре иттило афтад, ҳамчунин шод шавад.

### Пайдо кардани риё, ки амалро ботил кунад

Бидон, ки хатари риё андар аввали ибодат бувад ё пас аз фароғ ё андар миёни ибодат: он, ки андар аввали ибодат бувад, он ибодатро ботил кунад, чи ихлос андар ният шарт аст, ихлос бад-ин ботил шавад, аммо агар риё на андар асли ибодат бувад, чунон ки мубодират кунад андар намоз аввали вақт ба сабаби риё ва агар танҳо будӣ андар асли намоз, тақсир накардӣ, савоби аввали вақт ботил шавад, аммо асли намоз бояд, ки ботил нашавад ва дуруст бувад; ки нияти вай андар асли намоз ба сабаби диёнат маҳз аст, ҳамчунон ки касе андар сарой ғасби намоз кунад,

фариза гузорида ояд, агарчи осӣ аст, лекин осӣ ба нафс намоз нест, ин ҷо низ муроъӣ ба нафси намоз нест, балки ба вақт аст ва аммо агар намоз бо холис тамом бикунад, пас хотири риё андар ояд ва изҳор кунад, намози гузашта ботил нашавад, валекин бад-ин муоқиб бувад. Ривоят кардаанд, ки: яке гуфт: «Дӯш Алқабра бархондаам», Ибни Масъуд разийаллоҳу анҳу гуфт: «Насиби вай аз ибодат ин бувад», яъне ин изҳор, ки кард. Ва яке фаро расул алайҳиссалом гуфт: «Рӯза пайваста дорам». Гуфт: «Ба рӯзаӣ ва на ба рӯзаӣ ва гуфтаанд маънӣ он аст, ки чун бигуфт, ибодат ботил шуд ва зоҳир наздики мо он аст, ки расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам ва Ибни Масъуд аз он гуфтаанд, ки бад-ин бидонистаанд, ки андар вақт ибодат аз риё холӣ набудааст; аммо чун холӣ бувад, ба ид бувад ибодате, ки дуруст омад ва тамом шуд, пас аз он ботил шавад!» Ва низ андар маънӣ ин ҳадис гуфтаанд: аз он гуфт, ки андар рӯза пайваста наҳй омадааст.

Аммо он чӣ андар миёни ибодат андар ояд, агар асли ният ибодатро маъдум кунад, намоз ботил шавад, чунон ки назорае фаро расад ва ё чизе гум карда бошад бо ёдаш ояд ва агар мардумон набудандӣ, намоз бибуридӣ, аз шарм намоз бикард, ин намоз ботил бувад, ки нияти ибодат ҳазимат кард[1] ва ин истодан барои мардумон аст, аммо агар асли ният бар ҷой бошад, лекин аз назари мардумон нишоте падид ояд ва намоз некӯ кардан гирад, наздики мо он аст, ки намоз ботил нашавад, агарчи бад-ин риё осӣ аст, аммо агар касе ибодати вайро бинад, рӯй шод шавад бад-он, Ҳорис Муҳосибӣ гӯяд, хилоф аст, ки намози вай ботил шавад ё на ва ӯ мегӯяд, ман мутаваққиф будам дар ин ва акнун ғолиби занни ман он аст, ки ботил шавад, пас гуфт: «Агар касе гӯяд, ки марде аз расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам пурсид, ки ман амали пинҳон дорам, валекин чун пайдо гардад, шод шавам», расул алайҳиссалом гуфт: «Туро ду музд ҳосил шавад, яке музди сирр ва яке музди алоният?!» Ҷавоби вай он аст, ки ин хабари мурсал[2] аст ва асноди вай муттасил нест ва бошад, ки бад-ин он хоста бошад, ки пас аз фароғ зоҳир гардад ва ё он хоста бошад, ки шод ба фазли Ҳақ таъоло шавад андар изҳори тоат, чунон ки пеш аз ин гуфтем, ба далели он, ки ҳеч кас нагӯяд, ки шод шудан ба иттилои мардумон сабаби он бошад, ки музд зиёдат шавад, агарчи сабаб маъсият набувад, ин аст сухани Ҳориси Муҳосибӣ ва зоҳиртарин наздики мо он аст, ки бад-ин қадар, ки шод шавад, чун андар амал чизе наяфзояд ва асли

---

[1] Аз байн рафт — ботил шуд.

[2] Мурсал ҳадисе аст, ки дар силсилаи ривоят ба як тобеъе мерасад ва ӯ мегӯяд, пайғамбар чунин фармуд ва ҳеч кадом аз асҳобро зимни ривоят нақл намекунад.

ният бар ҷой бувад ва амали ба ҳукми он ният ҳамекунад, бад-ин намоз ботил нашавад.

## Пайдо кардани илоҷи бемории дил ба риё

Бидон, ки ин бемории азим аст, илоҷи ин воҷиб аст ва ҷуз ба ҷиддӣ тамом илоҷ напазирад, ки ин иллате аст бо мизоҷи дили одамӣ омехта ва андар вай росих шуда, илоҷ душвор пазирад; ва сабаби саъубати ин беморӣ он аст, ки одамӣ аз кӯдакӣ боз мардумонро мебинад, ки рӯву риё бо якдигар нигоҳ медоранд ва худро андар чашми якдигар ҳамеороянд ва ҳама шуғли эшон ё бештари он бошад ва ин табъ андар дили кӯдак растан гирад ва ҳар рӯз зиёдат ҳамешавад, то он гоҳ, ки оқили тамом шавад ва бидонад, ки ин кор зиёнкорист ва он одат ғолиб шуда бошад ва маҳв кардани он душвор гашта бошад ва ҳеч кас аз ин беморӣ холӣ набошад ва ин муҷоҳидати фарзи айни ҳама халқ аст. Ва андар муолиҷат ду мақом аст: яке талаби мусаҳҳал[1], ки моддати ин аз ботин бибарад ва қалъ кунад ва ин мураккаб аст аз илму амал:

**Аммо илмӣ** — он аст, ки зарурӣ бишиносад, ки одамӣ он чӣ кунад, аз он кунад, ки вайро лаззате бошад дар вақт, чун шиносад, ки зарари он андар оқибат ба дараҷаест, ки тоқати он надорад, даст бидоштан бар вай саҳл шавад, чунон ки бидонад, ки дар ангубин заҳри қотил аст ва агарчи бар вай ҳарис бувад, аз вай ҳазар кунад ва асли риё агарчи бар ҷумла бо дӯстии ҷоҳу манзалат ояд, валекин се бех дорад: **яке** дӯстии маҳмадати сано, **дуввум** бими накӯҳидан ва мазаммат, **сеюм** тамаъ андар мардумон ва барои ин бувад, ки аъробие расулро гуфт, ки: чӣ гӯӣ дар марде, ки ҷиҳод кунад барои ҳамият ё барои он, ки марде вайро бибинад ё ҳадиси вай кунад? Расул алайҳиссалом гуфт: «Ҳар кӣҷиҳод бад-он кунад, то калимаи тавҳид ғолиб шавад, вай андар роҳи Ҳақ таъоло аст»; ва ин ҳама ишорат ба талаби зикру сано ва бими мазаммат аст; ва расул алайҳиссалом гуфт: «Ҳар кӣғазо кунад, то зонубанди шутуре ба даст орад, вайро ҷуз он нест аз ғазо, ки ният кардааст», пас ҳосили риё аз ин се асл ояд, аммо шараҳи санои халқ, бояд ки бишиканад, бад-он ки бияндешад аз фазиҳати хеш андар қиёмат, ки бар сари мулло мунодӣ кунанд: ё муроъӣ ё фоҷир ё гумроҳ, шарм надоштӣ, ки тоати Ҳақ таъоло ба ҳадиси мардумон бифурӯхтӣ ва дили халқ нигоҳ доштӣ ва ба ризои холиқ бок надоштӣ ва дурӣ аз Ҳақ таъоло ихтиёр кардӣ, то ба халқ наздик шавӣ ва қабули халқ аз қабули ҳақ дӯсттар доштӣ ва ба мазаммати холиқ ризо

---

[1] Мақоми дуввум дар сафҳаи ??? сатри ?? аст.

додӣ бо санои халқ? Ҳеч кас наздики ту аз Ҳақ таъоло хортар набувад, ки ризои ҳама биҷустӣ ва ба хати вай бок надоштӣ, чун оқил аз ин фазиҳат бияндешад, донад, ки санои халқ бад-ин қиём накунад хосса, ки бошад, ки он тоат, ки ҳамекунад, сабаб риҷҳони каффаи ҳасанот хоҳад буд, чун ба риё табоҳ гардад, сабаб руҷҳони каффаи саййиъот шавад: агар ин риё накардӣ, рафиқи анбиё ва авлиё хостӣ буд, акнун бад-ин риё андар дасти забония[1] афтод ва рафиқи маҳҷурон шуд ва ин ҳама ба ризои халқ кард ва ризои халқҳаргиз худ ҳосил наёяд, ки то яке хушнуд шавад, дигаре нохушнуд гардад ва агар яке сано гӯяд, яке мазаммат кунад ва он гоҳ, агар ҳама сано гӯянд ба дасти эшон на рӯзии вай аст ва на умри вай ва на саодати дунё ва саодати охират, ҷаҳле тамом бувад, ки дили худ андар ҳол пароканда кунад ва андар хатари иқоб ва мақт афканад барои чунин ғараз ва амсоли ин бояд, ки бар дили худ тоза ҳамедорад. Ва аммо тамаъро бад-он, ки гуфтаем андар китоби дӯстии мол илоҷ кунад ва бо хештан тақдир кунад, ки ин тамаъ вафо накунад ва агар кунад, бо мазаллат ва миннат бувад ва ризои Ҳақ таъоло фавт шавад ба нақд ва дилҳои халқ мусаххар нашавад, илло ба машияти Ҳақ таъоло, чун ризои Ҳақ таъоло ҳосил кунад, вай дилҳоро худ мусаххари вай гардонад. Ва чун ризои Ҳақ таъоло ҳосил накунад, фазиҳати вай ошкоро шавад ва дилҳо низ нуфур гардад ва аммо илоҷи мазаммат бад-он кунад, ки бо хештан гӯяд: агар ба наздики Ҳақ таъоло сутуда бувад накӯҳиши халқ вайро зиён надорад ва агар накӯҳида бувад, санои халқҳеч суд надорад ва агар роҳи ихлос гирад ва дил аз парокандагии халқ пок дорад ҳама дилҳоро Ҳақ таъоло ба дӯстии вай ороста кунад ва агар накунад худ зуд бувад, ки риё ва нифоқи вай бишиносанд ва он мазаммат, ки аз он ҳаметарсад, ба вай расад ва ризои Ҳақ таъоло фавт шавад ва чун дил ҳозир кунад ва як ҳиммат ва як андеша шавад андар ихлос ва аз муроoти дили халқ халосӣ ёбад, анвор ба дили вай пайваста шавад ва латоифу мадади иноят мутавотир шавад ва роҳи ҳаловат ва лаззати он бар вай кушода шавад;

**Аммо илоҷи амалӣ** — он бувад, ки хайроту тоъоти хешро ҳамчунон пинҳон дорад, ки касе фавоҳиш ва маъосӣ пинҳон дорад, то одат кунад ба қаноат кардан андар тоат кардан ба илми Ҳақ таъоло ва ин андар ибтидо душвор бувад, валекин чун ҷаҳд кунад, бар вай осон шавад ва лаззати ихлосу муноҷот биёбад ва чунон шавад, ки агар халқ низ бинанд, вай худ аз халқғофил бошад.

**Мақоми дуввум** — таскини хотири риёст. Чун хотири риё падид ояд, агарчи ба муҷоҳидат чунон кард, ки тамаъ аз моли халқ ва аз санои халқ

---

[1] Фариштагони азоб дар дӯзах.

бибурид ва ҳама андар чашми вай ҳақир шуд, валекин шайтон андар миёни ибодат хотираҳои риё андар пеш овардан гирад: **аввал** хотир он бувад, ки бидонад, ки касеро иттилоъ афтод ё умед он аст, ки иттило афтад; **дуввум** рағбате бошад, ки андар нафс падид ояд, ки бидонанд, ки вайро манзалате бувад наздики эшон; **саввум**қабули ин рағбат бувад, то азм кунад, ки таҳқиқ гардонад ва ҷаҳд бояд кард, то аввал хотирро дафъ кунад ва бигӯяд, ки иттилоъи халқ чӣ кунам, ки холиқ муталлеъ аст ва маро иттилоъи вай кифоят аст ва кори ман ба дасти халқ нест, агар хотири дуввум андар рағбати қабул биҷунбад, он чӣ аз пеш бар хештан тақдир кардааст, бо ёд оварад, ки қабули эшон бо радду мақти Ҳақ таъоло чи суд? То аз ин андеша кароҳияте падид ояд андар муқобилаи он рағбат, пас он шӯҳрат вайро ба қабули халққамехонад ва ин кароҳият вайро манъ ҳамекунад ва он ки ғолиби вай кароҳият бувад, нафс мутеъи вай гардад, пас андар муқобилаи он се хатар, се кори дигар бошад:

**Яке** маърифати он, ки дар лаънату сахати Ҳақ таъоло хоҳад буд, **дуввум** кароҳияте, ки аз ин маърифат таваллуд кунад, **саввум** бозистодан ва дафъ кардани хотири риёро ва бошад, ки шаҳвати риё чунон заҳмат кунад, ки андар дил ҷой намонад маърифат ва кароҳиятро ва фаро дидор наёяд, агарчи пеш аз он бисёр бар худ тақдир карда бошад ва чун чунин бувад, дасти шайтонро бувад ва ин ҳамчунон бувад, ки хештанро бар ҳалим рост биниҳад ва офати хашм бо хештан тақдир кунад, чун фаро он вақт расад чашм ғалаба гирад ва ҳама фаромӯш кунад ва бошад, ки маърифати хотир шавад ва бидонад, ки ҳама риёст, валекин чун шаҳват қавӣ бошад, кароҳият падид набошад ва бошад, ки кароҳият низ бувад, валекин бо он шаҳват барнаёяд ва дафъ натавонад кард ва ба қабули халқ майл кунад; ва бисёр олим бувад, ки сухан ҳамегӯяд ва ҳамедонад, ки ба риё ҳамегӯяд ва он хисрони вай аст ва тавба таъхир ҳамекунад. Пас, дафъи риё ба миқдори қуввати кароҳият бошад ва қуввати кароҳият ба миқдори қуввати маърифат бувад ва қуввати маърифат ба миқдори қуввати имон бувад ва мадади ин аз малоика бошад; ва риё ба миқдори қуввати шаҳвати дунё бошад ва мадади он аз шаётин шуда ва дили банда миёни ду лашкар мутанозеъ бувад ва вайро ба ҳар яке шубҳате аст, чун як шубҳа бар вай ғолибтар бувад, асар вайро қобилтар бувад ва майл ба вай беш кунад ва ин шубҳа аз пеш фаро гирифта бошад: ки банда пеш аз намоз бо хештан чунон карда бувад, ки ахлоқи малоика бар вай ғолибтар бошад, ё чунон ки ахлоқи шаётин бар вай ғолибтар бошад, пас андар миёни ибодат чун хотири риё андар расад, он падид омадан гирад ва тақдири азал варои ин ҳама вайро ҳаметозанд, то бад-он ҷо, ки насиби вай

омадааст аз қисмати азалӣ аз ғалабаи шубҳаи малоика ё шубҳаи шаётин.

## – ФАСЛ –
## Роҳи аз байн бурдани васвасаи риё

Чун мутақозии шаҳвати риёро хилоф кардӣ ва ба дил онро кореҳ будӣ, агар андар табъи шаҳват васвасаи он бимонад, то бад-он маъхуз набошӣ: ки он табъи одамӣ аст ва туро нафармудаанд, ки табъи хешро ботил кун, балки фармудаанд, ки вайро мағлуб ва мақҳур ва зери даст бикун, то туро андар ҳовия наяфканад, чун қудрати он ёфтӣ, ки он чӣ фармуд, накардӣ далел аст, ки вай мақҳур ва зери даст аст; ин кифоят бошад андар гузордани ҳақ таклиф ва кароҳияту мухолифати ту он шаҳватро каффорати он шаҳват аст, ба далели он, ки саҳоба расулро алайҳиссалом гуфтанд, ки: моро хотирҳо ҳаме андар ояд, ки агар моро аз осмон бияндозанд, бар мо осонтар бувад аз он ва мо онро кореҳем. Расул алайҳиссалом гуфт: «Ҳон, ёфтед ин ҳол?» Гуфтанд: «Оре». Гуфт: «Он сареҳи имон аст ва он хотирҳо андар Ҳақ таъоло будааст ва сареҳи имон кароҳияти он аст на он, чун кароҳият онро каффорат мебуд», пас он чӣ ба васвоси халқ тааллуқ дорад, авлотар, ки ба кароҳияти маҳв афтад; аммо шайтон, ки касеро бинад, ки қуввати мухолифати нафс ёфт ва мухолифати шайтон андар васваса, шайтон вайро ҳасад кунад ва ба вай намояд, ки салоҳи вай андар он аст, ки ба муҷодила бо шайтон машғул бувад, андар ин васваса ва он дилмашғулӣ лаззати муноҷотро бибарад ва ин хатост ва ин чаҳор дараҷа бошад: **яке** он, ки ба муҷодила бо вай машғул бошад ва ин рӯзгор ба турд: **дуввум** — он, ки бар ин иқтисор кунад, ки вайро такзиб кунад ва дафъ кунад ва ба асари муноҷот шавад; **саввум** — он ба такзиб ва дафъ низ машғул нашавад, ки донад, ки он низ баъзе рӯзгор бибарад, ҳам ба вай илтифот накунад ва андар муноҷот ҳамеравад; **чаҳорум** —он, ки зиёдат ҷаҳде ва ҳирсе бар ихлос фаро пеш гирад, ки донад, ки шайтонро аз он хашм ояд ва ба вай худ илтифот накунад ва тамомтарин ин аст, ки шайтон чун аз вай ин бидонад, тамаъ аз вай бибарад. Ва мисли ин чун чаҳор кас бувад, ки ба талаби илм ҳамешаванд, ҳосиде андар роҳи эшон биистад ва якеро манъ ҳамекунад ва вай фармони ӯ набарад, валекин бо вай ба ҷанг истад ва рӯзгор бад-он ҳамебарад ва он дигарро манъ кунад, вай дафъ кунад ва ба хусумат бинаистад ва он саввум худ ба дафъ низ биистад, ҳамчунон меравад, то ҳеч рӯзгори вай нашавад ва он чаҳорумро манъ кунад ва ӯ худ ба вай илтифот накунад ва ҳамчунон меравад ва машғул нашавад; балки

илтифот накунад ва ба шитоб рафтан гирад, ин ҳосид аз дуи аввал чизе аз муроди худ ҳосил кард ва аз саввум ҳеч мурод ҳосил накард ва аз чаҳорум бо он, ки мурод ҳосил накард, зиёдат чизе вайро ҳосил шуд ва агар аз ҳама пушаймон нашавад, аз манъи ин бозпасин пушаймон шавад ва гӯяд, кошкӣ накардаме. Пас, авлотар он бувад, ки андар васваса ва мунозираи он то тавонад, наовезад ва ба зудӣ бо сари муноҷот шавад.

**Пайдо кардани рухсат андар изҳори тоат**

Бидон, ки андар пинҳон доштани тоат фоида он аст, ки аз риё халос ёбад ва андар изҳор фоидаи бузург аст ва он иқтидои халқ аст ба вай ва таҳрики рағбати халқ аст андар хайр ва барои ин аст, ки Ҳақ таъоло бар ҳар ду сано гуфтааст, ки: «Ин тубду-с-садақоти фаниъиммоҳи ва ин тухфуҳо ва тутуъҳо-л-фуқароа фаҳува хайрун лакум», гуфт: «Агар садақа ошкоро диҳӣ, некӯст ва агар пӯшида кунӣ, некӯтар». Ва як рӯз расул алайҳиссалом моле мехост, ансорие сурраи[1] зар биёвард? Чун мардумон бидиданд, мол овардан гирифтанд, расул алайҳиссалом гуфт: «Ҳар кӣ суннате некӯ биниҳад, ки вайро бад-он мутобеат кунанд, вайро ҳам музди худ бувад ва ҳам музди мувофиқати дигарон». Ва ҳамчунин касе, ки ба ғазв хоҳад шуд ё ба ҳаҷ хоҳад шуд, бештар сози он бикунад ва берун ояд, то мардумон ҳарис шаванд ва ё чун ба шаб намоз кунад, овоз бардорад, то дигарон бедор шаванд. Пас, ҳақиқат он аст, ки агар аз риё эмин бувад ва изҳор сабаби иқтидо ва рағбати дигарон бошад ин фозилтар ва агар шаҳвати риё ҳаракат хоҳад кард, вайро рағбати дигарон суд надорад, пӯшида доштан авлотар, пас ҳар кӣ ибодат зоҳир хоҳад кард, бояд ки ҷое изҳор кунад, ки мумкин бувад, ки касе ба вай иқтидо кунад: ки касе бошад, ки аҳли вай ба вай иқтидо кунад ва аҳли бозор накунанд ва кас бошад, ки аҳли бозор кунанд ва аҳли вай накунанд ва дигар он, ки дили хешро муроқибат кунад: ки бештар он бошад, ки шаҳват андар ботин пӯшида бошад ва вайро ба узри иқтидои дигарон фаро изҳор кардан дорад, то ҳалок шавад ва мисли ин чун касе бошад, ки сабоҳат[2] надонад ва ғарқа хоҳад шуд, дигареро низ даст гирад, то ҳар ду ҳалок шаванд ва мисли марди қавӣ чун касе бошад, ки устод бувад ва ба сабоҳати худ бираҳад ва дигаронро низ бигузоранд; ва ин дараҷаи анбиё ва авлиёст ва набояд, ки касе бад-он ғарра шавад ва ибодате, ки пинҳон тавон дошт, надорад ва аломати сидқ андар ин он бувад, ки тақдир кунад, ки агар

[1] Киса, ҳамён.
[2] Шино.

вайро гӯяд ту тоати хеш дор, то мардумон бад-он обиди дигар иқтидо кунанд ва музди ту ҳамчун музди изҳор бошад, агар андар хештан рағбате ёбад андар изҳор, он аст ки манзалати хеш ҳамеҷӯяд, на савоби охират.

Тариқи дигар андар изҳор он бувад, ки пас аз фароғ он тоат бигӯяд, ки чӣ кардаам ва аз ин низ нафсро лаззат ва шурб бошад ва бошад, ки зиёдат ҳикоят кунад ва аҷаб бошад, ки забон нигоҳ дорад ва изҳор накунад, то он гоҳ, ки мадҳ ва замми халқ наздики вай баробар бувад ва қабулу радди эшон яксон шавад ва он гоҳ чун донад, ки андар гуфтан таҳрики рағбат хайр аст андар дигарон бигӯяд ва чунин бисёр гуфтаанд бузургоне, ки аҳли қувват будаанд: Саъд ибни Муоз — разийаллоҳи ъанҳу — гуфт: «То мусулмон шудаам, ҳеч намоз накардаам, ки андар он нафси ман ҳадисе кардааст, ҷуз он ки бо вай гуфта ояд андар охират ва вай хоҳад гуфт андар ҷавоб ва ҳеч чиз нашунидаам аз расул алайҳиссалом, ки на яқин донистам, ки ҳақ аст». Ва Умар разийаллоҳу анҳу гуфт: «Бок надорам, ки бомдод бархезам, корҳо бар ман душвор бувад ё осон бувад, ки надонам хайри ман дар кадом аст»; ва Ибни Масъуд гуфт разийаллоҳу анҳу: «Ба ҳар ҳол, ки бомдод бархезам, орзу накунам, ки бар хилофи он бошад»; ва Усмон разийаллоҳу анҳу гуфт: «То байъат кардаам бо расул алайҳиссалом авратро ба дасти рост напармосидаам ва суруд нагуфтаам ва дурӯғ нагуфтаам». Бӯсуфён разийаллоҳу анҳу ба вақти марг гуфт: «Магирйед бар ман, ки то мусулмон шудаам, ҳеч гуноҳ накардаам». Ва Умар ибни Абдулазиз — раҳматуллоҳи алайҳи — гуфт: «Ҳеч қазо накард Худои азза ва ҷалла бар ман, ки хостаме, ки накардӣ ва ҳеч шодӣ намондааст маро, магар дар он чи Ҳақ таъоло тақдир карда бошад». Ва ин ҳама суханҳои аҳли қувват аст ва набояд, ки зуъафо бад-ин ғарра шаванд.

Ва бидон, ки Худои таъолоро андар корҳо таъбирҳост, ки касе бад-он роҳ надорад ва андар зери ҳар шарре хайрот аст, ки мо бад-он роҳ набарем ва андар риё бисёр хайрот аст халқро, агарчи ҳалок муроъӣ аст: ки бисёр кас ба риё корҳо кунанд, ки дигарон пиндоранд, ки ба ихлос ҳамекунанд ва бад-эшон иқтидо кунанд. Ва ҳикоят кунанд, ки андар Басра бомдод чунон будӣ, ки ба ҳар гӯе, ки фурӯшандӣ овози Қуръон ва зикр шунидандӣ ва бад-он рағбат зиёдат ҳамешудӣ, пас яке китобе кард андар дақоиқи риё ва он ҳама даст бидоштанд ва рағбатҳо бад-он сабаб фотир[1] шуд ва гуфтанд, ки кошкӣ ин китоб накардӣ! Пас, муроъӣ фидои дигарон бошад: ки вай ҳалок мешавад ва дигаронро ба ихлос ҳамехонад.

### Пайдо кардани рухсат дар пинҳон доштани маъсият

[1] Сусту заиф.

Бидон, ки зоҳир кардани ибодат бошад, ки риё бувад, аммо маъсият пинҳон доштан ба ҳама вақте раво бувад ба сабаби ҳафт узр:

**Узри аввал** — он, ки Худои таъоло фармудааст, ки фисқу маъсият пинҳон доред ва расул алайҳиссалом гуфт: «Ҳар кӣ чизе аз фавоҳиш бар вай биравад, бояд ки пардаи Ҳақ таъоло бар он нигоҳ дорад».

**Узри дуввум** — он, ки чун дар ин ҷаҳон пӯшида бимонад, башорате бувад, ки умеди он бошад, ки андар он ҷаҳон низ пӯшида бимонад.

**Узри саввум** — он, ки тарсад, ки аз маломати мардумон дили вай машғул шавад ва бар вай ибодат бишӯлида гардад ва дили вай пароканда гардад.

**Узри чаҳорум** — он, ки дил аз маломат ва мазаммат ранҷур шавад ва ин табъи одамӣ аст ва ранҷур будан аз маломат ва ҳазар кардан аз вай ҳаром нест ва баробар доштани мазаммату маҳмадат аз ниҳояти тавҳид аст ва ҳар кас бад-он нарасад, аммо тоат кардан аз бими мазаммат раво набувад, ки тоат бояд, ки ба ихлос бошад ва сабр кардан бар он, ки ҳамду сано набошад, осон бувад, аммо сабр кардан бар мазаммат душвор бувад.

**Узри панҷум** — он, ки тарсад, ки ба вай қасд кунанд ва вайро биранҷонанд ва шаръ бад-ин рухсат додааст, ки агар ҳад низ бар вай воҷиб бувад, пинҳон дорад ва тавба кунад, пас аз шарри дигар ҳазар кардан раво бошад;

**Узри шашум** — он, ки шарм дорад аз мардумон ва шарм маҳмуд аст ва аз имон аст ва шарм дигар аст ва риё дигар.

**Узри ҳафтум** — он, ки тарсад, ки чун изҳор кунад фосиқон ба вай иқтидо кунанд ва дар маъсият кардан далер шаванд: чун бад-ин ниятҳо пӯшида дорад, маъзур бошад ва агар нияташ он бувад, то халқ пиндоранд, ки вай марде бо вараъ аст, ин риё бошад ва ҳаром бувад, аммо агар касе чунон бувад, ки зоҳир ва ботини вай баробар бувад, ин дараҷаи сиддиқон аст ва ин бад-он бошад, ки андар ботин ҳеч маъсият накунад, аммо чун карда бошад, агар гӯяд, ки ҳар чӣ Ҳақ азза ҷалла медонад, гӯ халқ низ медон, ин аз ҷаҳл бувад ва нашояд, балки сирри Ҳақ таъоло доштан воҷиб бувад.

## Пайдо кардани рухсати даст бидоштан аз хайрот аз бими рибо

Бидон, ки тоат бар се дараҷа аст: **яке** он аст, ки ба халқ тааллуқ надорад, чун намозу рӯза, **яке** он аст, ки ба халқ тааллуқ дорад, чун

хилофат ва қазо ва вилоят, **яке** он аст, ки ҳам дар халқ асар кунад ва ҳам андар омил чун ваъз ва тазкир.

**Қисми аввал,** ки ба ҳақ тааллуқ дорад, чун намозу рӯза ва ҳаҷ, нашояд даст бидоштан аз биму риё аслан, на фариза ва на суннат, валекин хотири риё, агар ибтидои ибодат андарояд ё андар миёна ҷаҳд кунад, то дафъ афтад ва нияти ибодат тоза кунад ва ба сабаби дидори халқ андар ибодат наяфзояд ва накоҳад, магар ҷое, ки нияти ибодати худ ҳеч намонад ва ҳама риё бувад, он гоҳ ин худ ибодат набувад, аммо то асли ният ҳамемонад, нашояд, ки ибодат даст бидорад. Фузайл мегӯяд: риё бошад, ки аз ибодат даст бидорад аз бими назари халқ, аммо чун ибодат кунад барои халқ он ширк бувад ва бад-он, ки шайтон он хоҳад, ки ту ибодат накунӣ ва чун оҷиз ояд, туро гӯяд: мардумон ҳаменакарданд ва ин риёст на тоат, то ба талбис туро аз итоат боздорад, агар бад-ин илтифот кунӣ ва бигурезӣ ва ба масал андар зери замин шавӣ, ҳам ин бигӯяд, ки: мардумон ҳамедонанд, ки бигурехтаӣ ва зоҳид шудаӣ ва ин на зӯҳд аст, ки ин риёст, пас тариқ он бошад, ки бо вай гӯӣ дил бо халқ доштан ва ба тарки тоат бигуфтан ба сабаби эшон ҳам риёст, балки дидан ва нодидани халқ баробар аст, ҳамон одат, ки доштаам, ҳамекунам ва ангорам, ки халқ намебинанд, чи даст бидоштан аз бими халқ чунон бувад, ки касе гандум ба ғуломи худ диҳад, ки пок кун, вай бинакунад ва гӯяд тарсидам, ки агар пок кардаме софӣ натавонистаме кардан, гӯянд эй аблаҳ, акнун асли даст бидоштӣ ва дар ин низ ҳам пок кардан ҳосил наёмад. Пас, бандаро ба ихлос фармудаанд, чун аз амал даст бидорад, аз ихлос даст бидошта бувад, ки ихлос андар амал бувад. Аммо он чӣ аз Иброҳими Нахаъӣҳикоят кардаанд, ки: Қуръон ҳамехондӣ, чун касе даршудӣ мусҳаф фароҳам кардӣ ва гуфтӣ набояд, ки бибинанд, ки мо ҳамвора Қуръон мехонем, ин аз он буда бошад, ки дониста бошад, ки чун касе андар ояд, сухан бояд гуфт ва аз Қуръон хондан даст бибояд дошт, пас пӯшида доштан авлотар дида бошад. Ҳасани Басрӣҳамегӯяд, ки касе будӣ, ки чун ӯро гиристан фурӯ омадӣ, бипӯшидӣ, то мардумон вайро нашиносанд ва ин раво бувад, ки гиристани зоҳир бар нигоҳ доштани гиристан андар ботин фазилате надорад, ки на ибодате бошад, ки даст бидошта бувад ва мегӯяд, ки: касе будӣ, ки хостӣ, ки чизе аз роҳ баргирад[1] ва барнагирифтӣ, то вайро ба порсоӣ нашиносанд ва ин ҳикояти ҳоли заифе бошад, ки бар хештан тарсида бошад, ки халқ вайро бидонанд ва ибодатҳо бар вай бишӯлида шавад, аммо аз ин ҳазар кардан аз бими шаҳват на нек бошад, балки бибояд кард ва риёро дафъ кард; магар касе, ки заиф бошад ва

---

[1] Мақсуд санг ё соири чизҳоест, ки дар раҳгузар асбоби заҳмати мардумро фароҳам месозад.

салоҳи худ андар он донад ва ин сифат нуқсон бувад.

**Қисми дуввум** — он бувад, ки ба халқ дорад чун қазо ва вилоят ва хилофат ва ин аз ибодати бузург аст, чун ба адл ороста бувад ва чун бе адл бувад, аз маъосии бузург аст, ҳар кӣ бар хештан эмин набувад, ки адл тавонад кард бар вай ҳаром бошад қабул кардан: ки офат андар ин азим аст, на чун намозу рӯза ва садақа, ки андар он лаззате нест, ки лаззати ин андар он бувад, ки мардумон бибинанд, аммо вилоят ронданро, ки лаззате азим аст ва нафс андар вай парварда шавад, касеро шояд, ки худ имон бувад. Аммо агар касе хештанро озмуда бошад, пеш аз вилоят ва амонат барзида[1] бувад андар корҳо, валекин тарсад, ки чун ба вилоят расад, мутағаййир шавад, аз бими азл мудоҳанат кунад андар ин хилоф аст. Гурӯҳе гуфтаанд: қабул кунад, ки ин гумоне беш нест, чун хештан озмудааст эътимод бар он бошад ва дурусттар ба наздики мо он аст, ки набошад қабул кардан, ки нафс он гоҳ, ки ваъда диҳад, ки ба инсоф хоҳад буд, бошад, ки ин ишва бувад ва чун ба вилоят расад, бигардад ва чун аз пеш тараддуд ҳаменамояд, ғолиб он бувад, ки бигардад, ҳазар авлотар бувад ва вилоят ҷуз кори аҳли қувват набошад. Ва Абӯбакр разийаллоҳу анҳу фаро Рофеъ гуфт, ки: ҳаргиз вилоят қабул макун ва агар ҳама бар ду кас бувад; пас чун Сиддиқ вилояти хилофат қабул кард, Рофеъ гуфт: «На маро наҳй кардӣ ва акнун худ қабул кардӣ?!» Гуфт: «Туро ҳанӯз наҳй мекунам ва лаънати Худой бар он бод, ки адл накунад». Ва масали эътирози заиф чунон бувад, ки марде фарзанди худро манъ кунад аз он, ки ба канори об шавад ва худ миёни об шавад, ки сабоҳат донад, пас агар кӯдак низ ҳамон кунад, ҳалок гардад ва ҳар гоҳ, ки султон золим бувад, андар қазо адл натавонад кард ва мудоҳанат лозим ояд, нашояд қазо қабул кардан ва на ҳеч вилояти дигар ва агар қабул кунад, бими азл узр набувад андар мудоҳанат, балки адл бояд кард, то азл кунанд, ба азл шод бояд буд, агар вилоят барои Ҳақ таъоло мекунад.

**Қисми саввум** — ваъз ва фатво ва тадрис ва ривояти ҳадис ва андар ин низ лаззати азим бувад ва риё бад-ин бештар аз он роҳ ёбад, ки намозу рӯза ва ин ба вилоят наздик аст ва ин миқдор фарқ аст, ки тазаккур ва ваъз ва ахбор, чунон ки шунавандаро суд дорад, гӯяндаро низ суд дорад ва бад-ин даъват кунад ва аз риё боздорад ва вилоят чунин набошад, пас агар касеро дар ин риё пеш ояд, дар даст бидоштан аз ин назар аст ва гурӯҳе низ аз ин бигурехтаанд: бештари саҳоба, ки аз эшон фатво пурсидандӣ, бо дигаре ҳаволат кардандӣ ва Бушри Ҳофӣ чандин қамтара ҳадис зери хок кард ва гуфт: «Шаҳвати муҳаддисе мебинам дар худ, агар надидаме, ривоят

---

[1] Варзида.

кардаме». Ва чунин гуфтаанд салаф, ки: ҳадди сано бобе аст аз бобҳои дунё ва ҳар кӣ гӯяд ҳадди сано гӯяд, ки маро дар пешгоҳ нишонад. Ва яке аз Умар разийаллоҳу анҳу дастуре хост, то бомдодон мардумонро панд диҳад, ӯро манъ кард ва гуфт: «Тарсам, ки бод андар хештан афканӣ, ки Бушри порсӣ». Иброҳими Тимӣҳамегӯяд: чун шаҳвати сухан байни сухан магӯ ва хомӯш бош ва чун шаҳвати хомӯшӣ бинӣ, сухан гӯй, пас ихтиёр наздики мо он аст андар ин, ки муҳаддис ва музаккир андар дили худ назар кунад: агар ҳеч нияти тоати Ҳақ таъоло ба гуфтор дар дили хеш мебинад бо хотири риё ба ҳам, даст бинадорад ва ҳамегӯяд ва ин ният дуруст андар дили худ тарбият ҳамекунад, то қавитар ҳамешавад ва ҳукм ин ҳукми намоз аст ва навофил бувад, ки ба хотири риё даст бинадорад, агар асли нияте ҳамеёбад, ба хилофи вилоят, ки чун омехта шуд андешаи гурехтан аз он авлотар бошад, ки нияти ботил зуд ғолиб шавад ва барои ин бувад, ки Бӯҳанифа — раҳматуллоҳи алайҳи — аз вилоят бигурехт ва қазо ба вай ҳамедоданд. Гуфт: «Ман инро нашоям». Гуфтанд: «Чаро?» Гуфт: «Агар рост ҳамегӯям, ки нашоям худ нашоям ва агар дурӯғҳамегӯям, дурӯғзан қазоро ҳам нашояд ва вай аз таълим ва таъаллум нагурехт ва даст бинадошт». Аммо агар дар дил ҳеч нияти тоат ва ибодат наёбад ва боиси вай ҳама риё ва талаби ҷоҳ аст, бар вай фариза бувад, даст бидоштан, аммо чун аз мо пурсанд, ки чи кунем, нигоҳ кунем: агар андар сухани вай халқро фоидае набувад, чун касе, ки тазкири вай аз ҷинси томот ва саҷъ ва нукат ва суханҳо бувад, ки халқро ба ваъдаи раҳмат бар маъсият далер кунад ё таълими вай барои ҷадал ва хилоф ва мунозира бошад, ки тухми ҳасад ва мубоҳот андар дил бирӯёнад, вайро аз он манъ кунам, чи манъи вай хайре бузург аст андар ҳаққи вай ва андар ҳаққи мардумон ва аммо агар сухани вай нофеъ бувад халқро ва бар қоидаи шаръ бувад ва мардумон вайро мухлис шиносанд ва таълими вай андар улуми динӣ нофеъ бувад, вайро рухсат надиҳем, ки даст бидорад: барои он ки андар эърози вай хисрони дигарон аст ва эшон бисёранд ва андар гуфтани вай хисрони вай беш нест ва моро наҷоти сад тан бузургтар аз наҷоти як тан, пас вайро фидои дигарон кунем, ки расул алайҳиссалом гуфт, ки: «Худои таъоло ин динро нусрат кунад ба қавме, ки эшонро аз он ҳеч насибе набувад ва ин мурод аз он қавм бошад, боре беш аз ин наяфзоем, ки гӯем даст бимадор ва ҷаҳд кун, то аз риё дур бошӣ ва нияти дуруст бикунӣ ва аз ваъзи хештан бештар ту панд пазирӣ ва аз Ҳақ таъоло битарсӣ, он гоҳ дигаронро тарсонӣ».

**Суол**: агар касе гӯяд ба чӣ донем, ки нияти воиз дуруст аст ва нишони он чӣ бошад?

**Ҷавоб:** гӯем, ки нияти дуруст он бувад, ки мақсуди вай он бувад, ки

халқ роҳи Худой гиранд ва аз дунё эъроз кунанд ва шафқатро бар халқпайдо кунанд ва агар каси дигар падид ояд, ки ваъзи вай нофеътар бошад ва қабули сухани вай халқро бештар бувад, бояд ки бад-он шод шавад; чи агар касе андар чоҳе афтода бошад ва санге бар сари чоҳ бувад ва вай ҳамехоҳад, ки ба ҳукми шафқат вайро халос ҳамедиҳад ва санг баргирад ба ҷаҳди бисёр чун касе пайдо ояд, ки ин санг баргирад ва вайро аз ин ранҷ кифоят кунад, бад-он шод шавад, чун ин воиз шод нашавад ва андар худ ҳасад бинад, бибояд донист, ки мақсуди вай он аст, ки ба худ даъват кунад на ба Худои таъоло ва дигар нишон он, ки чун аҳли дунё ва вилоят андар маҷлиси вай бинигарад ва ҳам бар одати хеш ҳамебошад ва дигар он, ки чун сухане фароз ояд, ки халқ бад-он наъра хоҳанд зад ва нахоҳанд гирист ва он сухан бар асле набошад, ба тарки он бибояд гуфт, ин ва амсоли ин бояд ки андар ботини худ тафаққуд мекунад: агар бинад, ки кароҳият наёбад ва аз ин менаяндешад, муроъии тамом аст ва агар кароҳияте бинад, андар хештан далели он аст, ки ният дигар аст, бояд ки ҷаҳд кунад, то он дигар ният ғолиб шавад.

### – ФАСЛ –
### Нишоти ибодат ҳамеша риё набувад

Бисёр вақт бувад, ки ба сабаби мардумон нишоти ибодат падид ояд ва он нишот дуруст бошад ва аз риё набувад: ки мӯъмин ҳамеша андар ибодат роғиб бошад, валекин бувад, ки оиқе аз он манъ кунад ва бошад, ки ба сабаби мардумон он оиқ бархезад ё он нишот ҳаракат кунад, чунон ки касе андар хона бувад, таҷаҳҳуд[1] бар вай душвор бувад: ки бо аҳл ба хоб ва ҳадис машғул шавад ё ҷомаи хоб сохта бувад ва чун ба хонаи дигаре афтад, ин авоиқ бархезад ва нишоти ибодат пайдо ояд, ё андар хона ғариб афтад, хоб наёяд, ба намоз машғул шавад ё қавмемро бинад, ки ҳама ба намоз машғуланд, нишоти вай низ биҷунбад ва гӯяд ман низ мувофиқат кунам, ки маро низ ба савоб ҳоҷат камтар аз эшон нест ва ё ҷои дигар бувад, ки рӯза ҳамедоранд ва ё таом ба барг набувад[2], нишоти рӯза падид ояд ё қавмеро, ки андар масҷид намози таровеҳ мекунанд ва андар хона коҳил бошад, чун эшонро бинад, коҳиле бишавад ба қувват мувофиқат ва ё рӯзи одина халқро бинад ҳама ба ҳақ машғул, вай намозу тасбеҳ кардан гирад, зиёдат аз он, ки ҳар рӯзе; ин ҳама мумкин бувад, ки андар вай ҳеч риё набувад ва шайтон вайро гӯяд: макун, ин ки ба сабаби мардумон падид

---

[1] Бедории шаб барои ибодат.

[2] Бабарг набувад: дуруст ва комил ва мутобиқи майл набувад.

омад, ин риё бошад ва бувад, ки нишот ба сабаби мардумон бувад на ба рағбати хайр ва заволи авоиқ ва шайтон гӯяд, ки макун ва малоика гӯяд, ки бикун, ки ин рағбат худ андар ту бувад, валекин авоиқ андар пеш бувад, акнун авоиқ бархост. Пас, бояд ки ин ҳар ду аз якдигар ҷудо кунад ва нишон он бувад, ки тақдир кунад, ки агар он қавм вайро набинанд ва вай эшонро ҳамебинад, ин нишот ҳамчунин бар ҷой бошад? Агар бар ҷои худ бувад, сабаби рағбат хайр аст, агар набувад риёст, пас бояд ки даст бидорад ва агар ҳар ду бошад, ҳам рағбати хайр ва ҳам дӯстии санои халқ, нигоҳ кунад, то ғолибтар кадом аст, эътимод бар он кунад; ва агар танҳо будӣ, нагиристӣ, ин риё набошад, ки дидани он гиристани мардумон дилро рақиқ бикунад ва чун халқро андӯҳгин бинад вайро низ ёд ояд ва гиристан гирад ва бошад, ки асли гиристан аз риққат бувад ва овоз ва нола ба риё бошад, то он дигарон бишунаванд ва бошад, ки бияфтад аз андӯҳ, валекин дар вақте қудрат ёбад, ки бархезад ва барнахезад ва тарсад, ки гӯянд ин ваҷди вай асле надошт, аз ин вақт муроъӣ бошад ва андар асл муроъӣ набошад ва бошад, ки андар рақс бошад ва қувват меёбад, валекин бар касе такя ҳамезанад ва оҳиста ҳамеравад, то нагӯянд, ки ваҷди вай зуд бигузашт ва ҳамчунин бошад, ки истиғфор кунад ва аъузуббиллоҳ гӯяд ва он аз гуноҳе гӯяд, ки ёд омада бошад ва ё тақсири хеш бинад бад-он ки халқро андар ибодат бинад, он дуруст бошад ва бошад, ки ба риё бошад, ин хотирҳоро бояд ки муроқиб бошад, ки расул алайҳиссалом ҳамегӯяд: «Риёро ҳафтод боб аст». Ва бояд, ки ҳар кӣ хотири риёро биёфта, тақдир кунад, ки Ҳақ таъоло бар палидии ботини вай мутталеъ аст ва андар муқт ва сахати Ҳақ таъоло аст, пас бояд ки ҷаҳд кунад, то он аз хештан дур кунад ва ёд кунад аз он, ки расул алайҳиссалом гуфт: «Наъузу биллоҳи мин хушӯъи-н-нифоқи». Ва ин он бувад, ки тан ба хушуъ бувад ва дил набувад.

## – ФАСЛ –
## (Ҳар кор, ки барои савоб аст, бояд холис Худойро бувад)

Бидон, ки ҳар чӣ тоат аст, чун намозу рӯза ихлос андар вай воҷиб аст ва риё ҳаром, аммо он чӣ мубоҳ аст, агар хоҳад, ки аз он савоб ёбад, ҳам ихлос воҷиб аст: масалан чун андар ҳоҷати мусулмонӣ саъй кунад, барои савобро, бояд ки ғарази хеш дуруст кунад ва аз вай шукр ва мукофот ва ҳеч чиз чашм надорад; ва ҳамчунин ҳар кӣ таълим кунад, агар ба масал таваққӯъ кунад аз шогирд, ки аз паи вай фаро шавад ва хидмат кунад, иваз талаб кард ва савоб наёбад, аммо агар ҳеч хидмат тавақӯъ накунад, валекин вай хидмате кунад, авлотар он бувад, ки қабул накунад, агар

кунад, чун мақсуд набудааст зоҳир он бувад, ки он савоб ҳабта нашавад, чун мутааҷҷиб набошад бар он эърози ӯ аз хидмат, агар эъроз кунад; аммо аҳли ҳазм аз ин ҳазар кардаанд; то яке аз бузургон андар чоҳ афтод, расан оварданд, савганд бардод, ки ҳеч кас, ки аз вай ҳадис шунидааст ё Қуръон бар ӯ хондааст, даст фаро расан накунад, ки тарсад, ки он ивази савобро ботил кунад. Яке ба наздики Суфёни Саврӣ чизе ҳадя фиристод, фаро наситад. Гуфт: «Ман аз ту ҳаргиз ҳадис нашунидаам». Гуфт: «Бародари ту шунидааст, тарсам ки дили ман бар вай муштафиқтар гардад аз он, ки бар дигарон». Ва яке ду бадра[1] зар ба наздики Сиффин бурд. Гуфт: «Донӣ, ки падарам дӯсти ту буд ва ҳалолхӯр буд, акнун ин мероси ҳалол аст аз ман қабул кун». Чун қабул кард, он кас бирафт, писари хешро аз паи вай бифиристод ва бадраи зар бозфиристод магар ба ёдаш омада, ки дӯстӣ бо падараш барои Худой будааст, писари Сиффин гуфт: «Чун бозомадам, сабрам набуд». Гуфтам: «Ин дили ту магар аз санг аст? Ҳамебинӣ, ки иёл дорам ва ҳеч чиз надорам ва бар мо раҳмат намекунӣ?» Гуфт: «Эй писар, ту ҳамехоҳӣ, ки хуш бихӯрӣ ва маро дар қиёмат аз он бипурсанд?» Маро барги ин нест. Ва ҳамчунин мутаъаллим бояд низ, ки ҷуз ризои Ҳақ таъоло талаб накунад андар таълим ва аз муаллим ҳеч чиз умед надорад ва бошад, ки пиндорад, ки тоати хеш фаро муаллим намояд, раво бувад, то андар таълими вай муҷид бошад, ин хатост ва айни риё бувад, балки бояд ки манзалат ба наздики Ҳақ таъоло талаб кунад ба хидмати муаллим на назди муаллим; ва ҳамчунин ризои модар ва падар бояд, ки ба ризои Ҳақ таъоло бувад ва худро бар эшон ҷилва накунад ба порсоӣ, ки аз вай хушнуд шаванд, ки ин маъсияте бошад ба нақд. Ва бар ҷумла аз ҳар коре, ки талаби савоб хоҳад кард бояд, ки холис Худойро бувад азза ва ҷалла.

## АСЛИ НӯҲУМ

### Андар илоҷи кибру уҷб

Бидон, ки кибру хештанбузургӣ сифате мазмум аст ва ба ҳақиқат хасме аст бо Ҳақ азза ва ҷалла: ки кибриё ва азамат вайро сазаду бас; ва бад-ин сабаб андар Қуръон мазаммати бисёр аст ҷаббор ва мутакаббирро, чунон ки гуфт: «Казолика йатбаъаллоҳу ъало кулли қалби мутакаббирин

[1] Кисае, ки дар он як ё ҳафт ё даҳ ҳазор динор бошад.

ҷабборин»[1]. Ва гуфт: «Ва қад хоба куллу ҷабборин ъанидин»[2]. Ва гуфт аз забони Мӯсо алайҳиссалом: «Инни ъузту би-рабби ва раббикум мин кулли мутакаббирин ло йуъмину мин би-йавми-л-ҳисоби»[3]. Ва расул алайҳиссалом гуфт: «Андар биҳишт нашавад касе, ки андар дили вай миқдори як ҳабба ё як хардал кибр бошад». Ва гуфт: «Кас бошад, ки бузургхештанӣ пеша гирад, то он гоҳ, ки номи вай андар ҷаридаи ҷабборон нависанд ва ҳамон азоб ба вай расад, ки ба эшон». Ва андар хабар аст, ки: «Сулаймон алайҳиссалом деву парӣ ва мурғону мардумон, ҳамаро бифармуд, то берун оянд, дувист ҳазор одамӣ ва дувист ҳазор парӣ гирд омаданд; бод вайро баргирифт ва то ба наздики осмон бурд, то овози малоика ва тасбеҳи эшон бишунид ва бар замин фурӯ бурд, то ба қаъри дарё бирасид, он гоҳ овозе шунид, ки агар як зарра кибр будӣ дар дили Сулаймон, вайро ба замин фурӯ бурдаме, пеш аз он, ки бар ҳаво бурдаме». Расул алайҳиссалом гуфт: «Мутакаббиронро андар қиёмат чунон кунанд, ки бар сурати мӯрон дар зери пои халқ афтода бошанд аз хорӣ, ки бошанд ба наздики Ҳақ таъоло». Ва гуфт: «Андар дӯзах водие аст, ки онро Ҳабҳаб гӯянд, ҳақ аст бар Худои таъоло, ки мутакаббиронро ва ҷабборонро он ҷо фуруд оварад». Ва Сулаймон алайҳиссалом гӯяд, ки: «Гуноҳе, ки бо он ҳеч тоат суд надорад кибр аст». Ва расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам гуфт, ки: «Ҳақ таъоло нанигарад бар касе, ки ҷома бар замин кашад бар сабили такаббур ва хиромидан ба фахр». Ва гуфт: «Як бор марде ҳамехиромид ва ҷомаи фахр пӯшида ба хештан фурӯ нигарист, Ҳақ таъоло вайро ба замин фурӯ бурд ва ҳанӯз мешавад то ба қиёмат». Ва гуфт: «Ҳар кӣ бузургхештанӣ кунад ва андар замин бихиромад ва Худои таъоло вайро бинад, пас рӯзи қиёмат Худойро бинад бо хештан ба хашм». Ва Муҳаммад ибни Восеъ як бор писарро дид, ки ҳамехиромад, вайро овоз дод ва гуфт: «Донӣ, ки ту киӣ? Модаратро ба дувист дирам харидам ва падарат чунон аст, ки андар миёни мусулмонон ҳарчанд чун вай камтар бошад, беҳтар бошад?» Ва Матраф ибни Муҳаммади Маҳлаброро дид, ки ҳамехиромид, гуфт: «Ё бандаи Худой, Худои таъоло ин чунин рафтанро душман дорад». Гуфт: «Ҳон, маро намедонӣ?» Гуфт: «Донам, аввал оби ганда, охир мурдоре расво, андар миёнаи ҷамол палидӣ».

### Фазилати тавозӯъ

[1] Худованд бар дили ҳар мутакаббири гарданкаш мӯҳр мезанад.

[2] Навмед ва бебаҳра шуд ҳар гарданкаши ситезанда бо ҳақ.

[3] Паноҳ мебарам ба Худои худам ва Худои шумо аз ҳар мутакаббире, ки ба рӯзи шумор имон надорад.

Расул алайҳиссалом гуфт: «Ҳеч кас тавозӯъ накард, ки Худой азза ва ҷалла ӯро иззе наяфзуд». Ва гуфт: «Ҳеч кас нест, ки на бар сари вай лигоме аст ба дасти ду фаришта; чун тавозӯъ кунад эшон лигом бар боло кашанд». Ва гӯянд: «Бор Худоё, вайро кашида дор». Ва агар такаббур кунад, фурӯ кашанд ва гӯянд: «Бор Худоё, фуруди ҳамгинонаш дор». Ва гуфт: «Хунук он кас, ки тавозӯъ кунад на аз бечорагӣ ва нафақа кунад моле, ки ҷамъ кардааст на дар маъсият ва раҳмат кунад бар бечорагон ва мухолитат дорад бо ҳакимон ва олимон». Ва Бӯмуслими Мадинӣ гӯяд, ки аз ҷадди хеш ҳикоят мекунам, ки вай гуфт, ки: «Расул алайҳиссалом як бор ба наздики мо меҳмон буд ва рӯза дошт, вайро ба рӯза кушодан қадаҳе шир бурдем, асал андар ӯ карда, чун бичашид, ширинӣ ёфт. Гуфт: ин чист? Гуфтем: асал андар ӯ кардаем. Аз даст биниҳоду нахӯрд ва гуфт: намегӯям, ки ҳаром аст, валекин ҳар кӣҲақ таъолоро тавозӯъ кунад, Худой вайро баркашад ва рифъат диҳад ва ҳар кӣ такаббур кунад, Худой вайро ҳақир гардонад ва ҳар кӣ нафақа ба наво кунад, Худои таъоло вайро бениёз дорад ва ҳар кӣ бе наво кунад, Худои таъоло вайро дарвеш дорад ва ҳар кӣ ёдкарди Худои таъоло бисёр кунад, Ҳақ таъоло вайро дӯст гирад». Ва як роҳ дарвеше афгор[1] бар дари ҳуҷраи расул алайҳиссалоту вассалом суол кард ва расул алайҳиссалом таом ҳамехӯрд, вайро андар хонд, ҳама хештан фаро ҳам гирифтанд, расул алайҳиссалом вайро бар рони худ нишонд ва гуфт: «Бихӯр». Ва яке аз қурайш вайро истиқзор[2] кард ва ба кароҳият ба вай нигарист, бинамурд, то бад-он иллат мубтало шуд. Ва расул алайҳиссалом гуфт: «Худои таъоло маро мухайяр бикард миёни он, ки расуле бошам, банда ё малаке бошам набӣ, таваққуф кардам ва дӯсти ман аз малоикаи Ҷабраил буд алайҳиссалом, ба вай нигаристам, гуфт: ҳақ таъолоро тавозӯъ кун». Гуфтам: «Он хоҳам, ки банда бошам ва расул бошам». Ва Ҳақ таъоло ба Мӯсо ваҳй кард, ки: «Намози касе пазирам, ки мутавозеъ бошад ва бо халқ бузургхештанӣ накунад ва дили худро фаро хавф дорад ва рӯзгор ҳама ба ёдкарди ман гузорад ва хешро барои ман аз ҳама шаҳватҳо боздорад». Ва расул гуфт алайҳиссалом: «Карам андар тақво аст ва шараф андар тавозӯъ ва тавонгарӣ андар яқин». Ва Исо алайҳиссалом гуфт: «Хунук мутавозеонро андар дунё, ки асҳоби минбарҳо эшон бошанд андар қиёмат ва хунук касоне, ки миёни мардумон сулҳ диҳанд андар дунё, ки дидори Ҳақ таъоло ҷазои эшон аст». Ва гуфт расул алайҳиссалом: «Ҳар кӣ вайро Ҳақ

[1] Маҷрӯҳ ва озурдадил ва парешон.

[2] Палид донистан.

таъоло ба ислом роҳ намуд ва сурати вай некӯ биёфарид ва ҳоли вай на чунон кард, ки аз вай нанг бояд дошт ва боз он ба ҳам вайро фурӯтанӣдод, вай аз баргузидагони Худой аст». Ва якеро обила баромада буд, даромад ва қавм таом ҳамехӯрданд, ба наздики ҳар кӣ бинишастӣ, он кас аз бари вай бархостӣ. Расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам вайро ба назди худ бинишонд ва гуфт: «Сахт дӯст дорам касеро, ки ҳавоиҷ бо даст гирад ва бо хона барад, аҳли вайро барге бошад ва бад-ин кибр аз вай бишавад». Ва гуфт саҳобаро, ки: «Чист, ки ҳаловати ибодат бар шумо намебинам?» Гуфтанд: «Ҳаловати ибодат чист?» Гуфт: «Тавозӯъ». Ва гуфт: «Ҳар гаҳ мутавозеъро бибинед, бо вай тавозӯъ кунед ва чун мутакаббиронро бинед, такаббур кунед, то ҳақорат ва мазаллати эшон падид ояд».

**Осор** — Оиша разийаллоҳу анҳо мегӯяд: «Шумо ғофилед аз фозилтарин ибодат ва он тавозӯъ аст». Ва Фузайл гуфт: «Тавозӯъ он аст, ки ҳаққабул кунӣ аз ҳар кӣ бошад, агар ҳама кӯдак ва агар ҷоҳилтарин халқ бошад». ИбнулМуборак гӯяд: «Тавозӯъ он бошад, ки ҳар кӣ ба дунё аз вай камтар бошад хештан аз вай фурӯтар дорӣ, то фаро намоӣ, ки ба зиёдати дунё хештанро қадр намедорӣ ва ҳар кӣ дунё пеш аз ту дорад, худро аз вай фузунтар дорӣ, то фаро намоӣ, ки вайро ба сабаби дунё наздики ту ҳеч қадре нест». Ва Худои таъоло ваҳй фиристод ба Исо алайҳиссалом, ки: «Ҳар гаҳ, ки туро неъмате фиристам, агар ба тавозӯъ пеши он бозоӣ, он неъмат бар ту тамом кунам». ИбнусСамок Ҳорунаррашидро гуфт: «Ё амирулмӯъминин, ҳар кӣҲақ таъоло вайро моле ва ҷамоле ва ҳишмате дод андар мол мувосот кунад ва андар ҳишмат тавозӯъ кунад ва андар ҷамол порсо бошад, Ҳақ таъоло бифармояд, ки номи вай андар девони холисон нависанд». Ҳорун қаламу коғаз бихост ва бинавишт.

Сулаймон алайҳиссалом андар мамлакати хеш бомдод тавонгареро бипурсидӣ, он гоҳ ба наздики дарвешон бинишастӣ ва гуфтӣ мискине бо мискинон бинишаст. Ва чанд кас аз бузургон андар тавозӯъ сухан гуфтанд. Ҳасани Басрӣ гуфт: «Тавозӯъ он бувад, ки берун шавӣ, ҳеч касро набинӣ, ки вайро бар худ фазл донӣ» ва Молики Динор гуфт: «Агар касе бар дари масҷид мунодо кунад, ки касе бадтарини шумост берун ояд, ҳеч кас хештанро дар пеши ман наяфканад, магар ба қаҳр». Ибну-л-Муборак ин бишунид, гуфт: «Бузургии Молик аз ин бувад». Ва яке андар пеши Шиблӣ омад, гуфт: «Ман Анас, ту чиӣ?» Гуфт: «Он нуқта, ки дар зери по бошад, яъне, ки аз он фурӯтар чизе набошад». Гуфт: «Абодаллоҳу шоҳидака». Худой туро аз пеши ту баргирад, ки хештанро охиртар ба ҷое фуруд овардӣ ва яке аз бузургон Алиро разийаллоҳу анҳу ба хоб дид,

гуфт: «Маро панд деҳ». Гуфт: «Чи некӯ бувад тавозӯъи тавонгарон пеши дарвешон барои савоби охират ва некӯтар аз он такаббури дарвеш бар тавонгарон бо эътимоди фазли Ҳақ субҳонаҳу ва таъоло». Яҳё ибни Холид гӯяд, ки: «Карим чун порсо шавад, мутавозеъ гардад ва нокас ва сафеҳ чун порсо шавад, такаббур андар вай падид ояд». Боязид мегӯяд: «То банда ҳеч чиз аз халқ батар аз хеш медонад мутакаббир аст». Ва Ҷунайд як рӯз гуфт, андар маҷлиси рӯзи одина: «Агар на он астӣ, ки андар хабар аст, ки ба охири замон меҳтари қавм нокастари эшон бошад, раво надораме шуморо маҷлис гуфтан». Ва Ҷунайд ҳамегӯяд: «Тавозӯъ наздики аҳли тавҳид такаббур аст». Яъне, ки тавозӯъ он бувад, ки хештан фуруд орад ва чун ба фуруд доштан ҳоҷат бувад худро ҷое биниҳода бошад, то он гоҳ фуруд орад ва Атои Суламӣҳар гаҳ, ки боде ва раъде падид омадӣ, бархостӣ ва чун зани обастан даст бар шикам ҳамезадӣ ва мегуфтӣ: «Оҳ ин ҳама аз шумии ман аст, ки ба халқ мерасад». Ва гурӯҳе пеши Салмон фахр ҳамеоварданд, вай гуфт: «Аввали ман нутфа ва охир мурдоре ва он гоҳ ки ба тарозу баранд, агар ба тарозу падидор оям, инат бузурге, ки манам ва агар падидор наёям, нокасе, ки манам».

## Пайдо кардан ҳақиқати кибр ва офати он

Бидон, ки кибр хулқе аст бад; ва ахлоқ сифати дил аст, валекин сифати он ба назар пайдо ояд ва ҳақиқати кибр он аст, ки хештанро аз дигарон фаро пеш дорад ва беҳтар донад ва аз ин андар вай боди нишоте падид ояд ва он бодро, ки андар вай пайдо шавад, кибр гӯянд ва расул алайҳиссалом гуфт: «Аъузу бика мин нафхати-л-кибри» — ба ту паноҳам аз боди кибр». Ва чун бод дар дарун падид ояд, дигаронро дуни худ донад ва ба чашми ходимон бад-эшон нигарад ва бошад низ, ки аҳли хидмати хеш нашиносад ва гӯяд ту кӣ бошӣ, ки хидмати маро шоӣ? Чунон ки хулафо мусаллам надоранд ҳар касеро, ки остонаи эшонро бӯса диҳанд ва бо эшон банда нависанд, магар мулукро ва ин ғояти такаббур аст ва аз кибриёи Ҳақ таъоло андар гузаштааст: ки вай ҳама касро ба бандагӣ ва суҷуд қабул кунад. Ва агар мутакаббир ва аҳмақ бад-ин дараҷа нарасад, тақаддум ҷӯяд андар рафтан ва дар нишастан ва ҳурмат доштан чашм дорад ва бад-он расад, ки агар вайро насиҳат кунанд, напазирад ва агар худ насиҳат кунад ба унф гӯяд ва агар вайро таълим кунанд, хашм гирад ва чунон ба мардум нигарад, ки ба баҳоим нигарад. Ва расулро алайҳиссалом пурсиданд, ки: кибр чист? Гуфт: «Он, ки ҳақро гардан нарм надорад ва андар мардумон ба чашми ҳақорат нигарад ва ин хислат

ҳиҷобе азим аст, миёни вай ва миёни Ҳақ таъоло ва аз ин ҳама ахлоқи зишт таваллуд кунад ва аз ҳама ахлоқ такаббури некӯ бозмонад: ки ҳар кӣхоҷагӣ ва азизнафсӣ ва бузургхештанӣ бар вай ғолиб шуд, ҳар чӣ худро написандад, мусулмононро бannounceписандад ва ин на шарти мӯъминон аст ва бо касе фурӯтанӣ натавонад кард ва ин на сифати муттақиён аст ва аз ҳиқду ҳасад даст натавонад дошт ва хашм фурӯ натавонад хӯрдан ва забон аз ғайбат нигоҳ натавонад доштан ва дил аз ғалу ғаш пок натавонад кардан, ки ҳар кӣ таъзими вай накунад бо вай кин андар дил гирад; ва камтарин он бувад, ки ҳама рӯз ба хештан парастидан ва ба боло додани кори хеш машғул бувад ва аз талбис мустағнӣ набошад ва аз дурӯғ ва нифоқ то кори хеш андар чашми мардумон боло ҳамедиҳад ва ҳақиқат он бувад, ки ҳеч кас ба вай мусулмонӣ нашунавад, то худро фаромӯш накунад, балки роҳати дунё наёбад». Яке аз бузургон гуфт: «Хоҳӣ бӯи биҳишт бишунавӣ, худро аз ҳама башаре фурӯтар дор. Ва агар касеро дидор диҳанд андар даруни дили он ду мутакаббир, ки фаро ҳам расанд, бинад, ки андар ҳеч мазбала он кунад ва фазиҳат набошад, ки андар дили эшон бошад, ки ботини эшон ба сурати сагон шуда бувад ва зоҳири худ андар якдигар ҳамеороянд чун занон ва он унс, ки мусулмононро бошад, аз муҷолисати якдигар ҳаргиз мутакаббиронро набошад, балки ҳар киро бинӣ, роҳат он вақт ёбӣ, ки ҳамагии ту андар вай бирасад[1] ва ҳама таъзими вай гардад, то дуввумӣ бархезад ва яке падид ояд: вай монад, ту намонӣ, ё вай андар ту бирасад ва ту монӣ, вай намонад ва ё ҳар ду андар ҳақ бирасида бошед ва ба худ илтифот накунед ва камол ин бувад ва аз ин ягонагӣ камоли роҳат бошад; ва бар ҷумла то дуюмӣҳамебувад роҳат мумкин набошад ва роҳат андар ваҳдоният ва ягонагӣ бувад», ин аст ҳақиқати кибр ва офати он.

### Пайдо кардан дараҷоти кибр

Бидон, ки кибри баъзе аз баъзе азимтар аст ва фоҳиштар аст: ва тафовути ин аз он хезад, ки такаббури вай ё бар Худои таъоло бувад ё бар расул алайҳиссалом ё бар бандагон:

**Дараҷаи аввал** — такаббур аст ба Худои таъоло, чун такаббури Намруд ва Фиръавн ва иблис ва касоне, ки ба ҳақ нагаравиданд ва ба Худой даъво карданд ва аз бандагӣ нанг доштанд ва Ҳақ таъоло гуфт: «*Лан йастанкиса-л-Масеҳу ан йакуна ъабдуллоҳи ва ло-л-малойикату-л-муқаррабуна*» — на Исо аз бандагӣ нанг дорад ва на фариштагони

---

[1] Бирасидан: фонӣ шудан, тамом шудан.

муқарраб».

**Дараҷаи дуввум** — такаббур бувад бар расул алайҳиссалом, чунон ки куффори Қурайш карданд ва гуфтанд, ки: мо одамеро ҳамчун хештан сар фуруд наёварем, чаро фариштае ба мо нафиристоданд ва ё чаро марди мӯҳташам нафиристоданд ва ятиме фиристоданд «Ва қолу лав ло нуззила ҳозо-л-Қуръону ъало раҷулин мина-л-қарйатайни азимун»[1] ва эшон ду гуна буданд: гурӯҳе кибр ҳиҷоби эшон гашт, то худ тафаккур накарданд ва нубуввати вай бинашинохтанд, чунон ки гуфт: «Мо сарафа ъан оёти-л-лазина йатакаббируна фи-л-ъарзи би ғайри-л-ҳаққи» гуфт: «Мутакаббиронро роҳ надиҳам, то оёти ҳақ бинанд»; ва гурӯҳе ҳамедонистанд, валекин инкор ҳамекарданд ва ба сабаби кибр тоқат надоштанд, ки иқрор диҳанд, чунон ки гуфт: «Ва ҷаҳаду ва абиҳо ва астайқанатҳо анфусаҳум зулман ва улувван»[2].

**Дараҷаи саввум** — он бувад, ки бандагон такаббур кунанд ва ба чашми ҳақорат нигаранд ва сухани эшон қабул накунанд ва худро беҳтар шиносанд ва бузургтар донанд ва ин агарчи дуни он ду дараҷа аст, валекин азим аст аз ду сабаб: яке он, ки бузургии сифати Худои таъоло аст, бандаи заифи оҷизро, ки аз кори вай ҳеч ба дасти вай нест, ӯро бузургӣ аз куҷо расад, то хештанро касе донад? Ва чун хештанро бузург донад, Худойро андар сифати вай мунозиат карда бошад ва масали вай чун ғуломе бувад, ки кулоҳи малик бар сар ниҳад ва бар тахт нишинад, нигоҳ кун, ки чӣ гуна мустаҳаққи мақту уқубат бувад; ва аз ин гуфт Ҳақ таъоло: «Ал-азамату изори ва-л-кибрийоъу ридоъи саман нозаъати фийҳо қасамтуҳу». Гуфт: «Азамат ва кибриё сифатҳои хоси ман аст, ҳар кӣ бо ман дар ин мунозиат кунад, вайро ҳалок кунам». Пас такаббур бар бандагон ҳеч касро нарасад ҷуз Офаридгорро, агар бандаи вай бар эшон такаббур бикунад, мунозиат карда бошад, чун касе, ки ғуломони хоси маликро хидмат фармояд, ки он ҷуз ба малик лоиқ набошад ва сабаби дигар он аст, ки ин кибр монеъ бувад аз он, ки ҳаққабул кунад аз дигарон, то қавме, ки бад-ин сифат бошанд, андар масоили дин мунозира ҳамекунанд, чун ҳақ пайдо шавад бар забони яке он дигаронро кибр бар он дорад, ки инкор кунанд ва қабул накунад ва ин ахлоқи мунофиқон аст ва они кофирон, чунон ки гуфт: «Ло тасмаъу лиҳозо-л-Қуръони ва-л-ғав фиҳи-л-ъаллакун тағлабуна»[3] ва чунон ки гуфт: «Ва изо қила лаҳу аттиқуллоҳа ахазтаҳу-л-ғиррату би-л-исми» — чун вайро

---

[1] Ва гуфтанд, чаро ин Қуръон бар марди бузурге аз ин дуда (Макка ва Тоиф) фурӯ наёмада.

[2] Ва онро аз рӯи ситамгарӣ ва саркашӣ мункир шуданд, дар сурате, ки дилҳои эшон ба он яқин дошт.

[3] «Мунофиқон гуфтанд ба ин Қуръон гӯш надиҳем ва дар зимни хондани он беҳудагӯӣ кунед, шояд пирӯзманд шавед.

гӯянд, ки аз Худой битарс, бузургхештанӣ ва иззат бад-он дорад, вайро, ки бар маъсият исрор кунад». Ибни Масъуд гӯяд: тамоми гуноҳ он аст, ки чун касеро гӯянд, ки аз Худои таъоло бипарҳез, гӯяд туро бо хештан кор аст ва маро бо ман. Ва як роҳ расул алайҳиссалом якеро гуфт: «Ба дасти рост хӯр». Гуфт: «Наметавонам». Гуфт: «Натавонод, ки донист, ки аз кибр гуфт» — дасти вай чунон шуд, ки низ наҷунбид. Бидон, ки қиссаи иблис, ки бо ту гуфтаанд, на барои афсона гуфтаанд, валекин бад-он гуфтаанд, ки то бидонӣ, ки офати кибр то куҷо бошад, ки иблис кибр овард ва гуфт: «Ано хайрун минҳу халақтани мин норин ва халақтаҳу мин тини»[1] ва кибр вайро бад-он кашид, ки бар фармони Ҳақ таъоло тараффуъ кард ва суҷуд накард, то малъуни абад шуд.

## Пайдо кардани асбоби кибр ва илоҷи он

Бидон, ки ҳар кӣ такаббур кунад аз он кунад, ки худро сифате донад, ки дигаронро аз он нест ва он сифати камол бувад; ва онро ҳафт сабаб аст:

**Сабаби аввал** — андар кибр илм аст: ки олим чун хештан ба камол ороста бинад, дигаронро дар ҳаққи худ чун баҳоим бинад ва ин бар вай ғолиб шавад ва асари ин он бувад, ки аз мардумон муроот ва хидмат ва таъзим ва тақдим дорад, агар накунанд, аҷаб дорад ва агар вай бад-эшон нигарад ё ба даъвати касе шавад, миннате донад ба наздики вай ва аз илми хештан миннате бар халқ ниҳад ва андар ҳадиси охират худро аз эшон беҳтар донад ба назди Ҳақ таъоло ва кори хеш умедвортар бинад ва бар эшон битарсад ва гӯяд ҳама ӯро худ ба дуои ман ва иршоди ман ҳоҷот аст ва аз дӯзах ба ман халос хоҳанд ёфт ва бад-ин сабаб гуфт расул алайҳиссалом: «Офату-л-уламои-л-хуйалоъа» — офати уламо бузургхештанӣ аст. Бошад, ки хатари кори охират вайро маълум кунад, борикии сироти мустақим бишиносад, мо ва ҳар кӣ он ба ҳақиқат шинохт, чунин касро ҷоҳил гуфтан авлотар аз он, ки олим; ки илми ҳақиқӣ он бошад, ки хатари кори охират вайро маълум ва борикии сироти мустақим бишиносад ва ҳар кӣ он шинохт, хештанро ҳамеша аз кибр дур бинад ва муқассир донад ва аз хатари оқибати кори хеш ва аз ҳароси он, ки илм бар вай ҳуҷб хоҳад буд, такаббур напардозад, чунон ки гуфт Абӯддардо — разийаллоҳу анҳу, ки: «Ба ҳар илме, ки зиёдат шуд, дарде зиёдат шуд». Аммо он касоне, ки илм ҳамеомӯзанд ва кибри эшон зиёдат ҳамешавад, аз ду ваҷҳ аст. **Яке он, ки** илми ҳақиқӣ илми дин аст, наёмӯзанд ва он илме аст, ки бад-он худро бишиносанд ва аз ин илм дард афзояд ва шикастагӣ

---

[1] Ман беҳтар аз ваям: маро аз оташ овардаӣ ӯро аз гил.

на такаббур; аммо чун илми тиб ва ҳисоб ва нуҷум ва наҳв ва луғат ва илми ҷадал ва хилоф омӯзанд, аз ин ҷуз такаббур наяфзояд: ва қарибтарин ва азизтарин илме илми фатовӣ бувад: чи он илми ислоҳи халқи дунёст, пас он илми дунёст, агарчи динро дар он ҳоҷат бувад, аз он хавф нахезад, балки чун бар он муҷаррад биистад ва дигар илм нахонад, дил торик шавад ва кибр ғолиб гардад ва *лайса-л-хабару ка-л-муъоинаҳу*[1] назора кун андар ин қавм, ки чӣ гунаанд. Ва ҳамчунин илми тайёроти музаккирон ва саҷъ ва томоти эшон ва талаби суханҳо, ки халқро ба наъра оварад ва нуктаҳо, ки бад-он андар мазоҳиб таассуб кунанд, то авом пиндоранд, ки он аз роҳи дин аст; ин ҳама тухми кибру ҳасад ва адоват андар дилҳо бикорад ва дард ва шикастагӣ наяфзояд: ки боди батар ва фахр афзояд. **Ва дигар ваҷҳ**он аст, ки бошад, ки касе илми нофеъ хонад, чун тафсири Қуръон ва ахбор ва сирати салаф ва аз ин ҷинс улум, ки дар ин китоб ва дар китоби «Эҳё» биёвардаем: ва ҳам мутакаббир шавад — ва сабаб он бувад, ки ботини вай андар асл хабис афтодааст ва ахлоқи бад дорад ва ҳиммати вай аз хондани илм ва гуфтан дар нагузашта бувад, то бад-он таҳаммул кунад на барзидани илм — пас чун доруе, ки андар меъда афтад, пеш аз эҳтимо[2] ба сифати хилти меъда гардад — ва чун обе, ки аз осмон биёяд, як сифат бувад ва ба ҳар наботе, ки ҳамерасад, сифати вайро ҳамеафзояд, агар ба талх расад, талхтар шавад ва агар ба ширин расад, ширинтар шавад. Ибни Аббос разийаллоҳу анҳу ривоят мекунад аз расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам, ки қавме бошанд, ки Қуръон хонанд ва аз ҳанҷараи эшон баргузаранд ва гӯянд кист, ки Қуръон чун мо хонад ва кӣ донад он, ки мо донем? Он гоҳ бо асҳоб нигарист ва гуфт: «Эшон аз шумо бошанд ё аз уммати ман, эшон ҳама алафи дӯзах бошанд». Ва Умар разийаллоҳу анҳу гӯяд: «Аз ҷабборон уламо мебошед ва он гоҳ илми шумо ба ҷаҳли шумо вафо накунад». Ва Худои таъоло расулро алайҳиссалом ба тавозӯъ фармуд ва гуфт: «Ва ахфиз ҷаноҳака *лиманит-табаъака мина-л-мӯъминина*»[3] ва бад-ин сабаб бувад, ки саҳоба бар хештан ҳаросон буданд аз кибр: то Ҳазифа як бор имомӣ кард, пас гуфт: «Имоми дигар талаб кунед, ки андар дили ман ҳамеояд, ки ман аз шумо беҳтарам». Ва ҳар гаҳ, ки эшон аз хаёли кибр тарсанд, дигарон чаро натарсанд ва чун раҳанд? Чунин олим куҷо ёбанд андар ин рӯзгор, балки азиз бошад олиме, ки бидонад, ки ин сифати мазмум аст ва аз вай ҳазар ҳамебояд кард, ки бештари халқ андар ин ғофил буванд ва низ ба такаббури хеш фахр кунанд ва гӯянд: мо фулонро

---

[1] Шунидан кай бувад монанди дидан.

[2] Парҳез, чиз нахурдан.

[3] Нисбат ба мӯъминоне, ки пайравии ту мекунад, фурӯтанӣ кун.

ба кас надорем ва вазн наниҳем ва андар вай нанигарем ва амсоли ин. Пас, агар касеро аз ин маънӣ огоҳӣ бувад, сахт азиз бувад ва дидори вай ибодат бувад ва ҳама касро ба вай табаррук бояд кард. Ва агар на он астӣ, ки андар хабар аст, ки: «Рӯзгоре бибояд, ки ҳар кӣ даҳяки муомилати шумо бикунад, наҷот ёбад», бими навмедӣ будӣ, валекин андаке андар ин рӯзгор бисёр аст: чи андар дин ёвар намондааст ва ҳақоиқи дин мундарис шудааст ва ҳар кӣ роҳ равад, бештар он бувад, ки танҳо равад ва ёр надорад ва ранҷи вай музоаф шавад, пас бояд ки бо вай кифоят кунад бад-ин.

**Сабаби дуввум** — андар кибри зӯҳд ва ибодат аст, ки обид ва зоҳид ва суфӣ холӣ набошад аз кибр ва дигаронро ба хидмат ва зиёрати хеш авлотар бинад ва миннате бар мардумон ҳамениҳад аз ибодати хеш ва бошад, ки пиндорад, ки дигарон ҳалок шуданд ва вай омурзида аст ва бошад, ки касе вайро биранҷонад ва вайро офате бирасад, бар каромоти хеш ниҳад ва чунон пиндорад, ки барои вай аст.

Ва расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам мегӯяд, ки: «Ҳар кӣ мардумон ҳама ҳалок шудаанд, ҳалоки вай шуда бошад», яъне ба чашми ҳақорат бар мардумон нигарад ва гуфт: «Гуноҳе тамом бошад, ки касе бародари мусулмонро ҳақир бинад»: ва тафовут миёни вай ва миёни касе, ки ба вай табаррук мекунад ва вайро беҳтар аз хеш донад ва барои Худой вайро дӯст дорад, бисёр бувад. Ва ҳар кӣ худро беҳтар аз дигарон донад, бими он бувад, ки дараҷаи вай Худой бо эшон диҳад ва вайро аз баракати ибодати хеш маҳрум кунад, чунон ки дар бани Исроил марде буд, ки аз вай обидтар набуд ва дигаре буд, ки аз вай фосиқтар набуд, ин обид нишаста буд ва пораи меғ бар сари вай истод, он фосиқ гуфт: «Биравам ва бо вай бинишинам. Бошад, ки Худои таъоло ба баракоти вай бар ман раҳмат кунад, чун биёмад ва бинишаст, обид бо худ гуфт, ки ин кист, ки дар бари ман бинишаст ва аз вай нобакортар кас нест ва аз ман обидтар кас нест, пас гуфт: «Бархезу бирав». Ва фосиқ бирафт ва меғ бо вай ба ҳам бирафт, пас ваҳй биёмад бар расули он рӯзгор, ки бигӯй, то ҳар ду корро аз сар гиранд: ки ҳар чӣ фосиқ карда, бад-он имони некӯи вай афв кардем ва ҳар чӣ обид карда буд, бад-он кибри вай ҳабта кардем. Ва яке пой бар гардани обиде ниҳод. Ӯ гуфт: «Баргир, ки Худой бар ту раҳмат накунад». Ваҳй омад ба пайғамбари он вақт, ки вайро бигӯй, ки: эй он, ки бар ман савганд таҳким мекунӣ, ки вайро наёмурзам, балки туро наёмурзам ва ғолиб он бувад, ки ҳар кӣ обидро биранҷонад пиндорад, ки Худой раҳмат бар вай нахоҳад кард ва бошад, ки гӯяд, ки зуд бошад, ки бубинад ҷазои ин ва чун офате ба вай расад, гӯяд дидӣ, ки бо вай чи рафт, яъне ки ин аз каромоти ман буд; ва ин аҳмақ надонад, ки бисёр куффор расулро

алайҳиссалом биранҷониданд, ки Худои таъоло аз эшон интиқом накард ва баъзеро мусулмонӣ рӯзӣ кард, пиндорад, ки вай гиромитар аст аз пайғамбар аз барои вай интиқом хоҳанд кард ва обидони ҷоҳил чунин пиндоранд ва зиракон чунон бошанд, ки ҳар чӣ ба халқ расад, аз бало пиндоранд, ки аз шумии гуноҳ ва тақсири эшон будааст, чун Умар разийаллоҳу анҳу бо он сидқу ихлосе ки дошт, аз Ҳазифа мепурсид, ки бар ман аз нишони нифоқ чи бинӣ, рост бигӯй ва маяндеш. Пас, мӯъмин роҳи тақво меравад ва метарсад ва обиди аблаҳ ба зоҳир амалӣ мекунад ва дил ба палидии кибру пиндор олуда ва аз он натарсад. Ва ба ҳақиқат ҳар кӣ қатъ кард, ки вай аз дигаре беҳтар аст, ибодати худ бад-ин ҷаҳл ҳабта кард, ки ҳеч маъсият аз ҷаҳл азимтар нест. Ва як рӯз саҳоба бар марде сано бисёр гуфтанд, ба иттифоқ соате ин мард фаро расид он ҷо, гуфтанд: ё расулуллоҳ, он марди нек, ки ҳамегуфтем ин аст. Расул алайҳиссалом гуфт: «Андар вай нишони нифоқ мебинем». Аҷаб бимонданд ҳама, чун наздик расид, расул гуфт: «Ба Худой бар ту, ки рост бигӯй ҳеч андар хотири ту ҳамеояд, ки ҳеч кас андар ин қавм беҳтар аз ту нест?» Гуфт: «Ояд». Пас, расул алайҳиссалом ин хабис дар ботини вай бар рӯи вай бидид ба нури нубувват ва инро нифоқ хонд. Ва ин офате азим аст, уламо ва ибодро, валекин эшон андар ин бар се табақаанд:

**Табақаи аввал** — он бувад, ки дил аз ин холӣ натавон кард, лекин ба муҷоҳада тавозӯъ ҳамекунад ва феъли касе ҳамегӯяд, ки вайро аз худ беҳтар донад, то ҳеч бар муомилат ва забони вай пайдо наёяд: ин мард дарахти кибр аз ботин қалъ натавонад кард, аммо шохҳои вай ҷумла бизанад.

**Табақаи дуввум** — он, ки забон нигоҳ дорад ва изҳор накунад ва гӯяд хештанро аз ҳама кас вопастар донам, валекин андар муомилат ва афъоли вай чизҳо пайдо ояд, ки нишони кибр бошад аз ботин: чунон ки ҳар куҷо, ки бувад, садр ҷӯяд ва андар пеш равад ва он, ки олим бошад, сар бар як сӯ ниҳад, чунон ки нанг ҳамедорад аз мардумон ва он, ки обид бувад, рӯй турш дорад, ки гӯӣ бо мардумон ба хашм аст ва ин ҳар ду аблаҳ надонанд, ки илму амал на андар сар кашидан бувад ва на андар туршрӯӣ, балки андар дил бувад ва партави нури он бар зоҳир ҳама шафқат ва тавозӯъ ва кушодагӣ бошад, ки расул алайҳиссалом олимтарин ва муттақитарини ҳама халқ бувад ва ҳеч кас мутавозеътар ва кушодарӯйтар аз вай набувад, андар ҳеч кас нанигаристӣ магар ба ханда ва кушодагӣ ва бо вай хитоб ҳамеомад, ки: «Ва ахфиз ҷаноҳака». Ва ҳамегуфт: «Фа ҳозо раҳматин миналлоҳи линта лаҳум ...ал-ойа — аз раҳмати Ҳақ таъоло бар ту он бувад, ки бо ҳама кушода ва мушфиқу нарм будӣ, то аз ту ҳама нуфур

нашуданд».

**Табақаи саввум** — он, ки бар забон низ изҳор ва тафохур ва мубоҳот кунанд ва бар худ сано гӯянд ва аҳвол ва каромот даъво кунанд: обид гӯяд фулон кист ва ибодати вай чист? Ва ман ҳамеша ба рӯза бошам ва шаб бедор бошам ва ҳама рӯз хатм кунам ва ҳеч кас қасди ман накунад, ки на ҳалок шавад ва фулон маро биранҷонд ва дид он чи дид ва мол ва фарзанди вай ҳалок шуд ва бошад, ки ин набард кунад, то агар қавмеро бинад, ки намоз шаб мекунад, вай ҷаҳд кунад, то эшон аҷз оваранд ва агар рӯза доранд, вай муддате гурусна бинишинад ва аммо олим гӯяд, ки ман чандин навъ илм донам, фулон чӣ донад ва устоди вай кӣ будааст? Ва агар мунозира кунад, андар он кӯшад, то хасмро асир орад ва агар ҳама ба ботил бувад ва шабу рӯз андар он бошад, то иборате ва саҷъе ғариб ёд гирад, то андар маҳофил бигӯяд ва бад-он хештанро андар пеши дигарон афканад, ки луғати ғариб ва алфози ахбор ёд гирад, то бар дигарон зиёдат оварад ва нуқсони эшон фаро намояд. Ва он кадом обид ва олим бошад, ки аз чунин маъонӣ холӣ бошад андак ё бисёр, пас чун ин ҳама бинад ва ҳамешунавад, ки расул алайҳиссалом ҳамегӯяд, ки: «Ҳар кӣ дар дил миқдори як ҳабба кибр аст, биҳишт бар вай ҳаром аст». Вайро ҷуз дарду бим ва андӯҳ наяфзояд ва ба такаббур напардозад ва дониста бошад, ки Худой ҳамегӯяд: «Туро назди мо қадре аст, агар наздики хеш беқадрӣ ва агар худро қадре мешиносӣ, наздики мо беқадрӣ». Ва ҳар кӣ аз ҳақоиқи дин ин фаҳм накунад, вайро ҷоҳил гуфтан авлотар аз он, ки олим.

**Сабаби саввум** — кибр ба насаб бошад: то гурӯҳе, ки алавӣ бошанд ё хоҷазода бошанд, пиндоранд, ки мардумон ҳама мавло ва ғуломи эшонанд, агарчи порсо бошанд. Ва ағлаби ин кибр андар ботини эшон бошад, агарчи изҳор накунанд ва амсоли ин. Абӯзар разийаллоҳу анҳу гуфт: «Бо яке ҷанг кардам ва гуфтам: ё ибну-с-савдои — ё сиёҳбача». Расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам гуфт: «Берун машав, ки ҳеч сафедбачаро бар сиёҳбача фазле нест». Абӯзар гуфт: «Бихуфтам ва он мардро гуфтам пой бар гардану рӯи ман неҳ бад-ин сухан, ки гуфтам бо ту, нигоҳ кун, ки чун вайро маълум шуд, ки ин кибр аст, чи тавозӯъ кард, то он кибрро бишиканад?!» Ва ду мард ба наздики расул алайҳиссалом тафохур карданд, яке гуфт: «Писари фулон ибни фулон, ту кистӣ?» Расул алайҳиссалом гуфт эшонро, ки: «Ду кас андар пеши Мӯсо алайҳиссалом фахр карданд, яке гуфт, ки: ман писари фулон ибни фулон ва то нӯҳ падар баршумурд аз меҳтарон». Ба Мӯсо алайҳиссалом ваҳй омад, ки: «Ӯро бигӯ, ки ҳар нӯҳ андар дӯзаханд ва ту даҳуми эшон!» Ва расул алайҳиссалом

гуфт, ки: «Касоне, ки андар дӯзах ангишт[1] шудаанд, фахр бад-эшон даст бидоред, агар на хортар бошед аз гавзаре[2], ки наҷосати одамӣ бинад, ҳамебӯяд ва ҳамечашад».

**Сабаби чаҳорум** — кибр бувад ба ҷамол ва ин миёни занон бештар равад: чунон ки Оиша занеро гуфт, ки: кӯтоҳ аст. Расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам гуфт, ки: «Ғайбат кардӣ ва ин кибр бувад ба болои хеш, агар кӯтоҳ будӣ, ин нагуфтӣ».

**Сабаби панҷум** — кибр ба тавонгарӣ бошад, ки гӯяд: молу неъмати ман чунин аст ва ту кӣ, эй муфлис ва агар хоҳам чун ту чандин ғулом бихарам ва амсоли ин ва қиссаи он ду бародар, ки дар сураи Каҳф аст, ки гуфт: «Ано аъазза минка молан ва валадан» аз ин ҷумла аст.

**Сабаби шашум** —такаббур бошад ба қувват бар аҳли заиф, чунон ки расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам фармуд, ки: «Қувват на он аст, ки касе дигареро бияфканад, қувват он аст, ки нафсу ҳаворо қаҳр кунад».

**Сабаби ҳафтум** — такаббур ба табаъ ва шогирду ғулом ва чокару мурид ва дар ҷумла ҳар чӣ касе онро неъмат шиносад ва бад-он фахр орад, он кибр бувад ва чизҳо ҳаст, ки агарчи неъмат набошад ҳам фахр кунанд, то муханнас низ ба асбоби муханнасӣ бо дигар муханнасон фахр оварад.

Ин аст асбоби такаббур; аммо сабаб он, ки зоҳир гардад, адоват бувад ва ҳасад: ки ҳар гаҳ одаме вайро душман дорад, хоҳад, ки бар вай такаббур ва фахр кунад; ва бошад, ки сабаби риё бувад: ки андар пеши мардумон такаббур кардан гирад, то ба чашми некӯ ба вай нигаранд ё бо касе мунозира кунад, ки донад, вай фозилтар аст ва андар ботин муттавозеъ бошад, валекин ба зоҳир такаббур кунад, то мардумон надонанд. Акнун чун ин асбоб бидонистӣ, илоҷ бибояд шинохт, ки илоҷи ҳар иллате ботил кардани сабаби вай бошад.

## Пайдо кардан илоҷи кибр

Бидон, ки ҳар иллате қадри як ҳабба аз вай роҳи саодат бибандад ва аз биҳишт маҳҷуб кунад, илоҷи он фарзи айн бувад ва ҳеч кас аз ин беморӣ холӣ нест. Ва илоҷи он ду навъ аст: яке бар ҷумла ва дигар бар тафсил.

### (Илоҷ бар ҷумла)

Аммо илоҷ бар ҷумла мураккаб аст аз маъҷуни илму амал:

[1] Ангишт бо касри гоф зуғол аст.
[2] Ҷонваре аст.

**Аммо илмӣ** — он аст, ки Ҳақ таъолоро бишиносад, то бидонад, ки кибриё ва азамат ҷуз вайро насазад ва худро бишиносад, то бидонад, ки аз вай ҳақиртар ва хортар ва залилтар ва нокастар ҳеч чиз нест ва ин мусаҳҳале бувад, ки беху моддати иллат аз ботин биканад, агар касе ба тамомӣ ин бидонад, ӯро як ояти Қуръон кифоят бувад, ин ки гуфт: «Қутила-л-инсону мо акфараҳу, мин аййу шайъин халақаҳу фақаддараҳу, сумма-с-сабили йасарраҳу, сумма амотаҳу фа ақбараҳу сумма изо шоъа аншараҳу»[1]. Ҳақ таъоло вайро қудрати хеш таъриф кард ва аввалу охир ва миёнаи кори вай бо вай бигуфт: А**ммо аввал** он, ки гуфт: «Мин аййу шайъин халақаҳу?» Бояд ки бидонад, ки ҳеч чиз ночизтар аз вай нест ва набошад ва вай нест бувад, ки вайро на ном бувад на нишон, андар катми адам бувад андар азал, илло азал то ба вақти офариниш, чунон ки гуфт: «Ҳал ато ъала-л-инсони ҳинун мина-д-даҳри лам йакун шайъан мазкуран»[2]. Пас Ҳақ таъоло хокро биёфарид, ки аз вай хортар нест, нутфа ва алақа, ки пораи об аст ва хун аст, биёфарид ва аз вай палидтар ҳеч нест ва вайро аз нест ҳаст кард ва асли вай обу хоки залил ва хуни палид сохт ва пораи гӯшт буд, на самъу на басар ва на нутқу на қувват ва на ҳаракат, балки ҷамоде буд аз худ бехабар, то ба чизи дигар чи расад, пас вайро самъу басар ва завқу нутқ ва қуввату қудрат ва пову чашм ва ҷумлаи аъзо биёфарид, чунон ки ҳамебинад, ки аз ин ҳеч чиз на андар хок ва на андар нутфа ва на андар хун. Андар вай чандин аҷоибот ва бадоеъ биёфарид, то ҷалол ва азамати Офаридгор бад-он бишиносад на бад-он такаббур кунад, ки на аз ҷиҳати худ овардааст, то бад-он такаббур кунад, чунон ки гуфт: «Ва мин ойоти ан халақакум мин туробин сумма изоҳамтун башарун танташируна»[3] аввали кори вай ин аст, нигоҳ кун, то ҷои кибр аст ё ҷои он, ки аз худ нанг дорад. Ва **аммо миёнаи кори вай** он аст, ки вайро андар ин олам оvarд ва муддате бидошт ва ин қувватҳо ва ин андомҳо ба вай дод, агар кори вай ба дасти вай кардӣ ва вайро бениёз кардӣ, раво будӣ, ки андар ғалат афтодӣ, ки касе аст, ин низ накард, балки гуруснагиву ташнагӣ ва сармову гармо ва дарду ранҷ ва сад ҳазор балои мухталиф бар вай муаллақ биёвехт, то андар ҳеч соат бар хештан эмин набувад, ки бошад, ки бимирад ё кар гардад ва кӯр шавад ва девона шавад ё бемор ё афгор шавад ё аз гуруснагиву ташнагӣҳалок шавад ва манфиати вай дар доруҳои талх кард, то агар суд кунад, дарҳол ранҷур

[1] Кушта бод инсон, ки чи носипос аст: аз чӣ чиз ӯро офарид! Ӯро аз нутфа офарид ва роҳро барои ӯ ҳамвор сохт, Пас ӯро меронд ва дар гӯр кард ва ҳар гоҳ, ки бихоҳад ӯро бармеангезад.
[2] Муддате аз рӯзгор бувад, ки дар он аз одамӣ ному нишоне набуд.
[3] Ва аз оёти ӯ яке ин аст, ки шуморо аз хок офарид, то мардуме шудед ва дар ҷаҳон пароканда гаштед.

шавад ва зиёни вай андар чизҳои хуш ниҳод, то агар лаззате ёбад, ранҷи он бозкашад ва ҳеч чиз аз кори вай ба дасти вай накард: то он чи хоҳад, ки бидонад ва он, ки хоҳад, ки фаромӯш кунад натавонад ва он чӣ хоҳад, ки наяндешад, бар дили вай ғалаба ҳамегирад ва он чӣ ки хоҳад, ки бияндешад, дили вай аз он ҳамегурезад ва бо ин ҳама аҷоиби сунъу ҷамол ва камол, ки вайро биёфарид, чунон оҷизаш гардонанд, ки аз вай мудбиртар[1] ва нокастар ва дармондатар ҳеч чиз набошад.

**Ва аммо охири кори вай** он аст, ки бимирад, на самъ монаду на басар ва на қувват ва на ҷамол ва на тан ва на аъзо, мурдоре ганда шавад, ки ҳама аз вай бинӣ фаро гиранд ва наҷосате шавад андар шиками кирму ҳашароти замин, он гоҳ ба охир хоке шавад хор ва залил ва агар бад-ин бимондӣ, суд кардӣ ва бо чаҳорпоён баробар будӣ, ин давлат низ наёфт, балки вайро ҳашр кунанд ва андар қиёмат андар мақоми ҳайбат бидоранд: осмонҳо бинад шикофта ва ситорагн фурӯ резида ва офтобу моҳтоб гирифта ва кӯҳҳо чун пашм ғунда[2] шуда ва замин ба дил гардонида ва забония каманд ҳамеандозанд ва дӯзах ҳамеғуррад ва малоика саҳифаҳо андар даст як як ҳамениҳанд, то ҳар чӣ андар ҳама умр карда бошанд аз фазоеҳ ва расвоиҳо, ҳамебинанд ва як як ҳамехонанд ва ташвир ҳамехӯранд ва ҳамегӯянд: биё ҷавоб деҳ, то чаро гуфтӣ ва чаро хӯрдӣ ва чаро нишастӣ ва чаро хостӣ ва чаро нигаристӣ ва чаро андешидӣ? Пас, агар ва-л-ъиёзу биллоҳу аз ин берун натавонад омад, вайро ба дӯзах андозанд ва гӯяд кошкӣ ман хуке будаме ё саге ё хоке, ки ин ҳама аз ин ҳол растаанд, касе, ки мумкин аст, ки ҳоли вай аз ҳоли сагу хук батар бошад, вайро чи ҷои такаббур бувад ва чи маҳали фахр бувад, ки агар ҳама дарҳои осмону замин навҳаи мусибати идбори вай кунанд ва маншури фазоеҳ ва расвоиҳои вай хонанд, ҳанӯз муқассир бошад ва ҳаргиз дидӣ, ки подшоҳе якеро ба ҷинояте бигирифт ва андар зиндон кард ва андар хатари он буд, ки вайро бар дор кунанд ва наколе гардонанд ва вай андар зиндон ба тафохур ва кибр машғул шавад? Ва ҳама халқи дунё андар зиндони Подшоҳи оламанд ва ҷиноят бисёр доранд ва оқибат намешиносанд, чӣҷои кибру фахр бувад бо чунин ҳол! ҳар кӣ худро чунин бишинохт, ин маърифат мусаххали вай бошад, ки бехи кибр ба куллият аз ботини вай биканад ва ҳеч касро аз худ нокастар набинад, балки хоҳад, ки хоке будӣ, ё мурғе будӣ, ё ҷамоде будӣ ва андар ин хатар набудӣ.

**Аммо амалӣ** — он аст, ки роҳи мутавозеъон гирад андар ҳама аҳвол ва

---

[1] Бадбахт.

[2] Пашмзарра ва ҳаллоҷишуда.

афъол: чунон ки расул алайҳиссалом нон бар замин хӯрдӣ ва такя назадӣ ва гуфтӣ: «Ман бандаам, чунон нишинам ва чунон хӯрам, ки бандагон хӯранд». Ва Сулаймонро гуфтанд: ҷомаи некӯ андар пӯш. Гуфт: «Бандаам, агар рӯзе озод шавам, андар охират аз ҷомаи нав андар намонам». Ва бидон, ки яке аз асрори намоз тавозӯъ аст, ки ба рукӯъ ва суҷуд ҳосил ояд: ки рӯе, ки азиз аст, бар хок ниҳанд, ки залилтар аст, то кибр бияфканад ва дар араб чунон буд, ки пушт хам надодандӣ; пас ин саҷда қаҳре азим аст бар эшон ва бояд, ки ҳар чӣ кибр фармояд, хилофи он кунад ва кибр бар сурат ва бар забон ва бар чашм ва бар пушт ва бар ҷома ва бар ҳама ҳаракот ва сакинот пайдо ояд, бояд ки ҳама аз хештан дур кунад ба такаллуф, то табъ гардад. Ва осори кибр бисёр аст: **яке он, ки** хоҳад, ки танҳо фаро наравад, то касе бо вай набошад, бояд ки аз ин ҳазар кунад. Ҳасани Басрӣ — раҳматуллоҳи алайҳи — ҳар кӣ бо вай рафтӣ, бинагузоштӣ, гуфтӣ: «Дил бо ин бар ҷой бинамонад». Ва Бӯзар ҳамегӯяд: «Чандон ки бо ту бештар ҳамераванд, ту аз Худои таъоло дуртар ҳамешавӣ». Ва расул алайҳиссалом андар миёни қавм рафтӣ, гоҳ будӣ, ки эшонро дар пеш карда. Ва **дигар он, ки** хоҳад, ки мардумон дар пеши вай биистанд ва аз баҳри вай бар пой хезад ва расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам кароҳият доштӣ, ки касе пеши вай бар пой хостӣ. Ва амирулмӯъминин Алӣ — карамаллоҳу ваҷҳаҳу — мегӯяд: «Ҳар кӣ хоҳад, ки дӯзахиро бинад, гӯ андар марде нигар нишаста ва дигаре бар пой истода пеши вай». Ва Суфёни Саврӣ ба Макка расид, Иброҳими Адҳам вайро бихонд, ки биё, то моро ҳикоят кунӣ, Суфён биёмад, Иброҳими Адҳам гуфт: «Хостам, ки боз намоям тавозӯъи вайро». Ва **дигар он, ки** нахоҳад, ки дарвеше пеши вай бинишинад ва расул алайҳиссалом даст ба дарвеше додӣ ва то дарвеш даст бинадоштӣ, вай ҳамчунон мебудӣ ва ҳар кӣ бемору афгор будӣ, ки дигарон аз вай ҳазар кардандӣ, бо вай нон хӯрдӣ, **дигар он, ки** дар хонаи худ кор накунад ва расул алайҳиссалом кор бикардӣ. Ва Умари Абдулазиз меҳмоне дошт, чароғҳамебимурд, меҳмон гуфт: «Равған биёварам?» Гуфт: «На, ки хидмат фармудан меҳмонро аз мурувват нест». Гуфт: «Ғуломро бедор кунам?» Гуфт: «На, ки пешин хоб аст, ки бихуфтааст». Пас худ бархост ва дабба биёвард ва равған андар кард, меҳмон гуфт: «Худ биёвардӣ, ё амирулмӯъминин?» Гуфт: «Оре, бишудам Умар будам ва бозомадам ҳамон Умарам». **Дигар он, ки**ҳавоиҷ баргирад, ки бо сарой барад ва расул алайҳиссалом чизе баргирифта буд ва ҳамебурд, яке хост, ки аз вай фаро ситонад, нагузошт ва гуфт: «Худованди коло ба-ин авлотар». Ва Бӯҳурайра ҳезум бар пушт ниҳода буд, ҳамешуд андар бозор ва ҳамегуфт: «Амирро роҳ диҳед андар

он вақт, ки амир бувад». Умар разийаллоҳу анҳу андар бозор ҳамешуд, гӯшт андар дасти чап даровехта буд ва дарра андар дасти рост. **Дигар он, ки** берун нашавад, то ҷома ба таҷаммул набувад. Умарро разийаллоҳу анҳу диданд андар бозор ва чаҳордаҳ пора бари изори вай дӯхта баъзе аз адим. Ва амирулмӯъминин Алӣ разийаллоҳу анҳу ҷомаи мусаххар дошт, бо вай итоб карданд, гуфт дил бад-ин хошеъ шавад ва дигарон иқтидо кунанд ва дарвешонро фаро дили хеш бувад. Товус ҳамегӯяд: «Чун ҷома бишӯям, дили худро бознаёбам ба чанд рӯз то шӯхгин шавад, яъне руъунате ва кибре ёбам андар дили хеш». Умари Абдулазизро пеш аз хилофат ҷомае харидандӣ ба ҳазор дирам, гуфтӣ: «Сахт некӯст, валекин нармтар аз ин мебоист». Ва пас аз хилофат ҷомае харидандӣ ба панҷ дирам, гуфтӣ: «Некӯст, валекин аз ин дурушттар мебоист». Пас аз вай суол карданд, ки ин чист? Гуфт: «Худои таъоло маро нафсе додааст чашанда ва ёзанда[1], ҳар чӣ бичашад, ба дараҷаи дигар ёзад вароио он, то акнун, ки хилофат ёфт, вароио ин ҳеч мартаба нест, акнун ба подшоҳии абадӣ меёзад ва он талаб ҳамекунад». Ва гумон мабар, ки ҷомаи некӯҳама аз такаббур бувад: ки кас бошад, ки некӯӣ андар ҳама чиз дӯст дорад ва нишони он бувад, ки андар хилват низ дӯст дорад ва кас бошад, ки такаббур ба ҷомаи кӯҳна кунад, ки хештанро ба зоҳиде фаро намояд. Исо алайҳиссалом гуфт: «Чист, ки ҷомаи раҳбонон пӯшидаед ва ботинҳо ба сурати гург кардед, ҷомаи мулук андар пӯшед ва дил аз бими Худои таъоло нарм гардонед». Умар разийаллоҳу анҳу ба Шом расид ва ҷомаи халақ дошт. Гуфтанд: «Ин ҷо душмanонанд, агар ҷомаи некӯтар пӯшӣ, чӣ бошад?» Гуфт: «Худои таъоло моро ба ислом азиз кардаст, андар ҳеч чизи дигар изз талаб накунем».

Ва андар ҷумла ҳар ки хоҳад, ки тавозӯъ биёмӯзад, сирати пайғомбар саллаллоҳу алайҳи ва саллам бибояд донист ва ба вай иқтидо кардан: Бӯсаид Хадарӣҳамегӯяд, ки: «Расул алайҳиссалом сутурро алаф додӣ ва шутур бибастӣ ва хона бирӯфтӣ ва гӯсфандро бидӯшидӣ ва наълайн бардӯхтӣ ва ҷомаро пора барзадӣ ва бо ходими хеш нон хӯрдӣ ва чун ходим монда шудӣ аз дастос кардан вайро ёрӣ додӣ ва аз бозор чизе харидӣ ва андар гӯшаи изор ба хона бурдӣ ва бар дарвешу тавонгар ва хурду бузург ибтидо кардӣ ба салом ва даст фаро эшон додӣ ва миёни бандаву озод ва сиёҳу сапед андар дин фарқ накардӣ ва ҷомаи шабу рӯз ҳар ду яке доштӣ ва ҳар бишӯлида ва хоколудае, ки вайро ба даъват хондӣ, аҷобат кардӣ ва ҳар чӣ пеши вай ниҳодандӣ — агарчи андак будӣ — ҳақир надоштӣ ва таоми шаб бомдодро ниниҳодӣ; некӯхӯ буд ва

[1] Ёзанда: ҳаво ва майли шадид ба чизе дар сар доштан.

каримтабъ ва некӯмуошир буд ва кушодарӯй буд бе ханда ва андӯҳгин буд бе туршрӯӣ, мутавозеъ буд бе мазаллат ва бо ҳайбат буд бе дуруштӣ, сахӣ буд бе исроф, раҳим буд бар ҳамгинон ва тангдил[1] буд, ҳамеша сар андар пеш афканда доштӣ ва ба ҳеч кас тамаъ надоштӣ». Пас, ҳар кӣ саодат хоҳад ба вай иқтидо кунад ва аз ин бувад, ки Ҳақ таъоло бар вай сано гуфт: «Ва иннака лаъало хуулқин ъазимин»[2].

### (Илоҷи батафсил)

**Аммо илоҷи батафсил** он аст, ки нигоҳ кунад, то такаббур ба чи мекунад: агар ба сабаби насаб ҳамекунад, бояд ки насаби хеш бидонад, ки Ҳақ таъоло баён кардааст ва гуфта: «Ва абадаъа халақа-л-инсони мин тинин, сумма ҷаъала наслаҳу мин сулолатин мин моъин маҳинин», гуфт: «Асли ту аз хок аст ва насаб аз нутфа, пас нутфа падар аст ва хок ҷад ва аз ин ду хортар нест, агар гӯи охир падар андар миён аст, миёни ту ва падари ту нутфа ва алақа ва музға ва бисёре расвоиҳост, чаро андар ин нанигарӣ?» Ва аҷибтар он, ки падарат агар хок бехтӣ[3], ё ҳиҷоме кардӣ, ту аз вай нанг доштӣ, ки ӯ даст ба хоку хун кардааст ва ту худ аз хоку хунӣ, чаро фахр ҳамекунӣ?! Ва чун ин бишинохтӣ, масали ту чун касе бувад, ки пиндорад алавӣ аст, ду гувоҳ гувоҳӣ диҳанд, ки ӯ банда аст ва фарзанди фулон ҳаҷҷом аст ва вайро равшан гардонанд, ки чунин аст, чун ин бидонист, дигар такаббур накунад ва низ натавонад кард. Ва дигар он, ки ҳар кӣ ба насаб нозад ба дигаре нозанда бувад ва фазл бояд ки дар ту бошад, ки агар аз бавли одамӣ кирме хезад, вайро афзал набувад аз кирме, ки аз бавли асб хезад.

Ва агар кибр ба сабаби ҷамол мекунад, бояд ки ҳар гаҳ ба ҷамоли хеш фахр мекунад, андар ботини хеш нигарад, то фазоеҳ бинад ва нигоҳ кунад, ки андар шиками вай ва андар масонаи вай ва андар раги вай ва андар бинии вай ва гӯши вай ва андар ҳама аъзои вай чӣ расовиест, ки ҳар рӯз ба дасти хеш бишӯяд аз хештан, ки на тоқати он дорад, ки он ба чашм бинад ва бӯи он бишунавад ва ҳамеша ҳаммоли он аст! Ва он гоҳ нигоҳ кунад, ки офариниши вай аз хуни ҳайз ва нутфа аст ва ба роҳгузари бавл гузарад, то андар вуҷуд ояд. Товус якеро дид, ки ҳамехиромид, гуфт: «Ин рафтани касе нест, ки донад, ки андар шиками худ чӣ дорад». Ва одамиро агар як рӯз хештан нашӯяд, ҳама мазбалаҳо аз вай покизатар бошад ва андар мазбала ҳеч палидтар аз он нест, ки аз вай бияфтад ва он гоҳҷамоли

---

[1] Нозукдил, рақиқулқалб.

[2] Хулқу хӯи ту бузург аст.

[3] Бехтан: ғирбол кардан, мақсуд аз хок бехтан элакӣ кардан аст.

сурати вай на ба вай аст, то бад-он фахр кунад ва зиштии дигарон бад-эшон нест, ки бар-эшон айб кунад ва ҷамоли вай низ эътимодро нашояд, ки ба як беморӣ табоҳ гардад ва обила вайро аз ҳама зишттар бикунад, бад-ин заъифӣ кибр нашояд овард.

Аммо он, ки такаббур **ба қувват** кунад, андеша кунад, ки агар як раг аз вай бидарад, хезад ҳеч кас аз вай оҷизтар набошад ва агар магасе чизе аз вай андар рабояд, аз вай оҷиз ояд ва агар пашшае андар гӯши вай шавад, оҷиз шавад ва бими он бувад, ки ҳалок шавад ва агар хоре дар пои вай шавад, бар ҷой бимонад ва он гоҳ, агар бисёре қувват дорад, гов ва шеру пил аз вай қавитар бувад ва чи фахр бувад ба чизе, ки гову хар андар он сибқат дорад?

Аммо агар такаббур **ба тавонгарӣ ва чокару ғулом ва ба вилояти султон** кунад, ин ҳама чизе бувад, ки аз зоти вай берун бувад; агар мол дузд барад ва вайро аз вилоят азл кунанд, ба дасти вай чи бошад? Ва он гоҳҷуҳуд бувад, ки мол бештар аз вай дорад ва бисёр бе ақл бувад чун турку курд ва аҷлофи[1] мардум, ки даҳчанди ӯ вилоят дорад.

Ва дар ҷумла ҳар чӣ ба ту набувад, аз ту набувад ва ҳар чӣ аз ту набувад, такаббур ва фахр бад-он зишт бувад, ин ҳама орият бошад ва аз ин ҳеч чиз ба ту нест ва он чӣ аз ҷумлаи ин асбоб ба вай такаббур тавон кард андар зоҳир, илм ва ибодат аст ва илоҷи ин душвортар аст, ки ин камоле аст ва илм назди Худои таъоло азиз ва азим аст ва аз сифоти Ҳақ таъоло аст, пас душвор бувад бар олим, ки ба хештан илтифот накунад ва ин ба ду ваҷҳ осон шавад.

**Ваҷҳи аввал он, ки** бидонад, ки ҳуҷҷат бар олим азимтар аст ва хатари вай бештар аст, ки аз ҷоҳил корҳо фурӯ нагузоранд ва ҷинояти олим фоштар ва ахборе, ки андар хатари олим омадааст, то амал бибояд кард, ки андар Қуръони Ҳақ таъоло олимро, ки андар илм муқассир бувад, ба харе монанд мекунад ва мегӯяд: «Хирворе китоб дар пушт дорад — камисли-л-ҳимори йаҳмалу асфоран». Ва ҷои дигар ба саг монандӣ мекунад ва ҳамегӯяд: «Камисли-л-калби: ин таҳмил ъалайҳи йалҳас, ав татрукҳу йалҳасу», яъне агар: донад ва агар надонад, табъи хеш нагузорад; ва аз сагу хар чӣ хасистар бувад? Ва ба ҳақиқат ҳар кӣ андар охират наҷот нахоҳад ёфт, ҷумла ҷимодот аз вай фозилтар, то ба ҳайвонот чӣ расад! Ва бад-ин бувад, ки аз асҳоба яке мегуфт: «Кошки ман мурғе будаме». Ва яке ҳамегуфт: «Кошки гӯсфанде будаме». Пас хатари хотимат агар бидонад, парвои такаббур набувад: то агар касе бинад аз хештан ҷоҳилтар, гӯяд: вай надонист, андар маъсият маъзур аст ва вай аз ман беҳтар; ва агар касе

[1] Мардумони паст.

бинад, ки аз вай олимтар бувад, гӯяд: вай чизе донад, ки ман надонам ва вай аз ман беҳтар ва агар пиреро бинад, гӯяд: вай Ҳақ таъолоро тоат аз ман беш кардааст ва вай аз ман беҳтар; ва агар кӯдакеро бинад, гӯяд: ман гуноҳ бисёр дорам, ӯҳанӯз кӯдак аст ва чандон, ки ман гуноҳ надорад ва аз ман беҳтар аст, балки агар кофиреро бинад, такаббур накунад ва гӯяд: бошад, ки мусулмон шавад ва оқибат некӯ ёбад ва маро хотимат куфр бувад. Чи бисёр кас умрро дид пеш аз ислом, ки бар вай такаббур ва он такаббур андар Худои таъоло хато буд. Пас, чун бузургӣ андар наҷоти охират аст ва он ғайб аст, бояд ки ҳар касе ба хавфи он машғул бошад, то ба такаббур напардозад.

**Ваҷҳи дуввум** — он, ки бидонад, ки кибр Худойро расаду бас: ҳар кӣ бо вай мунозиат кунад, Худой вайро душман дорад, ки ҳар касеро гуфт, ки туро аз наздики ман қадр он вақт бувад, ки ту худро қадр нашиносӣ; агар оқибати хеш ҳамедонад, ки саодат хоҳад буд ба мисл, бад-ин маърифат ҳам кибр аз вай бишавад ва бад-ин бувад, ки анбиё алайҳимуссалом мутавозеъ буданд, ки донистанд, ки Ҳақ таъоло кибрро душман дорад.

Ва аммо обид, бояд ки бар олим — агарчи обид набувад — такаббур накунад ва гӯяд, ки: бошад, ки олим шафеъи вай бошад ва сиёати вай маҳв кунад. Ва расул алайҳиссалом ҳамегӯяд: «Фазли олим бар обид чун фазли ман аст бар яке аз асҳоби ман». Ва агар ҷоҳил бошад ва ҳоли вай мастур бошад, гӯяд: бувад, ки ӯ худ аз ман обидтар аст ва хештан машҳур накардааст ва агар муфсиде бошад гӯяд: бисёр гуноҳ аст, ки бар дили ман равад аз васвос ва хавотир, ки он аз фисқ зоҳиртар бувад ва бошад, ки андар ботин гуноҳе аст, ки ман аз он ғофилам, ки ҳама амал бад-он ҳабта шавад ва андар ботини вай хулқе некӯст, ки гуноҳони вай каффорат кунад, балки бошад, ки вай тавба кунад ва хотимати некӯ ёбад ва бар ман хато равад, ки имон ба дари марг андар хатар афтад. Ва андар ҷумла чун раво бошад, ки номи вай ба назди Ҳақ таъоло аз ашқиё бувад, такаббур кардан аз ҷаҳл аст ва аз ин сабаб аст, ки бузургон ва уламо ва машоих ҳамеша мутавозеъ будаанд.

## Пайдо кардан уҷб ва офати он

Бидон, ки уҷб аз корҳои мазмум аст. Ва расул алайҳиссалом гуфт: «Се чиз муҳлик аст: бухлу ҳаво ва уҷб». Ва гуфт: «Агар маъсият накунед, тарсам бар шумо аз чизе, ки батар аст аз гуноҳ ва маъсият ва он уҷб аст». Ва Оишаро разийаллоҳу анҳо гуфтанд: «Мард кай бадкирдор бошад?» Гуфт: «Чун пиндорад, ки некӯкирдор аст ва он пиндорад, уҷб бувад».

Ибни Масъуд разийаллоҳу анҳу ҳамегӯяд: «Ҳалоки мард андар ду чиз аст: уҷб ва навмедӣ». Ва аз ин сабаб гуфтаанд, ки: навмед андар талаб суст бувад ва муаҷҷаб[1]ҳамчунин, ки пиндорад, ки худ бе ниёз аст аз талаб. Ва Матраф гӯяд: «Ҳама шаб бихусбам ва бомдод шикаста ва тарсон бархезам, дӯсттар дорам аз он, ки ҳама шаб намоз кунам ва бомдод такаббур ва уҷб кунам». Ва Бушр ибни Мансур як рӯз намози бомдод дароз ҳамекард, яке ба тааҷҷуб андар ибодати вай нигарист, чун салом боздод, гуфт: «Ё ҷавонмард, тааҷҷуб макун, ки иблис муддатҳои дароз ибодат ҳамекард ва хотимати вай донӣ ки чӣ буд».

Ва бидон, ки аз уҷб офатҳо таваллуд кунад: яке кибр бувад, ки худро аз дигарон беҳтар донад ва дигар он, ки гуноҳони худро ба ёд наоварад ва он чӣ бо ёд оварад ба тадоруки он машғул нашавад ва пиндорад, ки худ омурзидааст ва андар ибодат шукргӯй набошад ва пиндорад, ки худ аз он бениёз аст ва офати ибодати худ бинадонад ва талаб накунад ва пиндорад, ки худ бе офат аст ва ҳарос аз дили вай бишавад ва аз макри Ҳақ таъоло эмин бувад ва хештанро ба назди Ҳақ таъоло маҳалле шиносад ба ибодате, ки он худ неъмати Ҳақ таъоло — аст бар вай ва бар хештан сано гӯяд ва тазкит кунад. Ва чун ба илми хеш маъҷуб бувад, аз касе суол накунад ва агар бо вай ба хилофи рои вай чизе гӯяд, нашунавад ва ноқис монад ва насиҳати кас нашунавад.

## Ҳақиқати уҷб ва идлол

Бидон, ки ҳар киро Ҳақ таъоло неъмате дод чун илм ва тавфиқи ибодат ва ғайри он ва аз заволи он ҳаросон бувад ва ҳаметарсад, ки аз вай бозситонанд, ин маъҷуб набувад ва агар тарсон набошад ва бад-он шод бувад аз он ваҷҳ, ки неъмат ва атияти Ҳақ таъоло аст, на аз он ваҷҳ, ки сифати вай аст, ҳам маъҷуб набошад, аммо агар шод бад-он бувад, ки сифати вай аст ва аз он ғофил монад, ки ин неъмати Ҳақ таъоло аст ва аз ҳароси он холӣ бувад, ин шодӣ бад-ин сифат уҷб бошад ва агар боз он ба ҳам худро ҳаққе донад бар Худои таъоло ва ин ибодати хеш хидмате писандида донад, инро идлол[2] гӯянд, ки худро доллате[3]ҳамедонад ва чун касеро чизе диҳад ва он азим бувад андар дили вай маъҷуб бувад ва агар бо он ба ҳам аз вай хидмат ва мукофот биюсад, идлол ин бувад. Ва расул алайҳиссалом гуфт, ки: «Намози касе, ки бад-он доллат кунад, аз сари вай

---

[1] Касе, ки вайро уҷбу пиндор аст.

[2] Ба хидмат ва кори хеш фахр кардан ва нозидан.

[3] Долат — дастовез ва василаи ноз.

барнагузарад». Ва гуфт: «Агар ҳамехандӣ ва ба тақсири хеш муқкирӣ, беҳтар аз он, ки ҳамегирйӣ ва он коре донӣ».

### Пайдо кардани илоҷи уҷб

Бидон, ки уҷб беморӣ аст, ки иллати он ҷаҳли маҳз аст ва илоҷи он маърифати маҳз аст, пас касе, ки шабу рӯз андар илму ибодат аст гӯем, ки: уҷби ту аз он аст, ки ин бар ту ҳамеравад ва ту роҳгузари онӣ ё он, ки аз ту дар вуҷуд меояд ва қуввати ту ҳосил мешавад? Агар аз он аст, ки дар ту меравад ва ту роҳгузари онӣ, роҳгузареро уҷб нарасад, ки роҳгузари мусаххаре бошад ва кор ба вай набувад ва вай андар миёна, ки бувад? Ва агар гӯӣ ман ҳамекунам ва ба қуввату қудрати ман аст, ҳеч донӣ, то ин қуввату қудрат ва иродату аъзо, ки ин амал бад-он бувад, аз куҷо овардӣ? Агар гӯи ба хости ман буд ин амал, гӯем ин хостро ва ин доъияро кӣ офарид ва кӣ мусаллат кард бар ту ва кӣ силсилаи қаҳр андар гардани ту афканд ва фаро кор дошт, ки ҳар киро доъия бар вай мусаллат карданд, вайро муваккале фиристоданд, ки хилофи он натавонад кард ва доъия на аз вай аст, ки вайро ба қаҳр фаро кор дорад, пас ҳама неъмати Худованд аст ва уҷби ту ба хештан аз ҷаҳл аст, ки ба ту ҳеч чиз нест, бояд ки тааҷҷуби ту ба фазли Ҳақ таъоло бувад, ки бисёр халқро ғофил гардонад ва доъияи эшон ба корҳои бад сарф кард ва туро аз инояти хеш истихлос фиристод ва доъияро бар ту мусаллат кард ва туро ба силсилаи қаҳр ба ҳазрати иззати худ ҳамебарад ва агар подшоҳе андар ғуломони худ назар кунад ва аз миёни ҳама якеро хилъат диҳад бе сабабе ва хидмате, ки аз пеш карда буд, бояд ки тааҷҷуби вай аз фазли малик бувад, ки бе истеҳқоқ вайро тахсис кард на ба худ, пас агар гӯяд: малик ҳаким аст, то андар ман сифати истеҳқоқ надидӣ, он хилъати хос ба ман нафиристодӣ, гӯянд ту сифати истеҳқоқ аз куҷо овардӣ? Агар ҳама аз атои малик аст, пас туро ҷои уҷб нест; ва ҳамчунон бувад, ки малик туро асбе диҳад, уҷб наёвардӣ ва он гоҳғуломе диҳад уҷб овардӣ ва гӯи маро ғуломе дод, ки асб доштам ва дигарон надоштанд ва чун асб низ вай дода бошад, ҷои уҷб набувад, балки чунон бувад, ки ҳар ду ба як бор ба ту диҳад. Ҳамчунин агар гӯӣ: маро тавфиқи ибодат аз он додааст, к-аз вайро дӯст доштам, гӯянд ин дӯстӣ андар дили ту кӣ афканд? Агар гӯӣ дӯст аз он доштам, ки бишинохтам вайро ва ҷамоли вай биёфтам, гӯянд ин маърифат ва ин дидор кӣ дод? Пас, чун ҳама аз вай аст, бояд ки уҷби ту ба худ набувад, ба ҷуд ва фазли вай бувад, ки ин сифот дар ту биёфарид ва доъия ва қудрат ва иродат биёфарид, аммо ту дар миён ҳеч кас наӣ ва ба ту ҳеч чиз нест,

ҷуз он ки роҳгузари қудрати Ҳақ таъолоиву бас.

**– ФАСЛ –**
**(Суолу ҷавоб)**

**Суол**: агар касе гӯяд, ки: чун ман намекунам ва ҳама вай мекунад, савоб аз куҷо биюсам ва биёбам ва бад-ин шак нест, ки моро савоб аз эъмоли мо диҳанд, ки ба ихтиёр бувад.

**Ҷавоби**ҳақиқӣ он аст, ки: ту роҳгузари қудративу бас ва ту ҳеч кас наӣ «Ва мо рамайта израмайта ва локинналлоҳа рамо». Он чи кардӣ на ту кардӣ, ки вай кард, валекин чун ҳаракат пас аз илм ва қудрату иродат офарид, пиндоштӣ, ки ту кардӣ ва сирри ин дақиқ аст ва фаҳм накунӣ ва бошад, ки андар китоби «Таваккул ва тавҳид» бад-ин ишорате равад; аммо акнун бар ҳадди фаҳми ту маро чизе гуфта ояд, мусомеҳат карда гир ва чунон гир, ки амали ту ба қудрати туст, валекин амали ту бе қудрату иродат ва илм мумкин нест, пас калиди амали ту ин ҳар се аст ва ин ҳар се атияти Ҳақ таъоло аст. Пас, агар хазинае бошад маҳкам ва андар вай неъмати бисёр бувад ва ту аз он оҷиз, ки калид ту надорӣ, хозин калид ба ту диҳад, фаро кунӣ ва аз он неъматҳо чизе баргирӣ, пас ҳаволати ин неъматҳо бо он кас кунӣ, ки калид ба ту дод ё бо он ки ба даст фаро гирифтӣ? Бояд бидонӣ, ки чун калид ба дасти ту доданд, ба даст фаро гирифтанро бас қадре набошад, қадр онро бувад, ки калид ба ту дод ва неъмат аз ҷиҳати вай бувад, пас ҳама асбоби қудрати ту, ки калиди аъмол аст, ато аз Ҳақ таъоло аст, пас тааҷҷуб аз фазли вай кун, ки калиди хазинаи тоат ба ту дод ва аз ҳама фосиқон манъ кард ва калиди маъсият ба дасти дигарон дод ва дари хазоини тоат бар эшон бибаст, бе он ки аз эшон ҷинояте бувад, балки ба адли худ кард, бе он ки аз ту хидмате бувад, балки ба фазли хеш кард; пас ҳар кӣҳақиқати тавҳид бишинохт, ҳаргиз вайро уҷб набувад ва уҷб он, ки оқили дарвеш тааҷҷуб кунад, ки ҷоҳилро моле диҳад ва гӯяд ман оқилам чаро маро маҳрум кард ва ин қадр нашиносад, ки ақл беҳтарин неъматҳост ва он низ вай додааст, агар ҳар ду ба вай додӣ ва он дигарро аз ҳар ду маҳрум кардӣ, ба адл наздик набудӣ ва бошад, ки ин оқил, ки шикоят мекунад, агар гӯянд ақли хеш бо моли вай бадал кун, накунад ва зане некӯ дарвешзани зиштеро бинад бо пирояи бисёр, гӯяд ин чи ҳикмат аст, ки неъмат ба зиште диҳад, ки бар вай назебад? Ва ин миқдор надонад, ки он, ки ба вай додааст, беҳтар аст ва агар ҳар ду ба вай додӣ ба адл наздиктар набудӣ ва ин чунон бувад, ки подшоҳе якеро асбе диҳад ва дигареро ғуломе, тааҷҷуб кунад, ки асб ман

дорам, чаро ғулом ба дигаре медиҳад? Ин аз ҷаҳл аст. Ва аз ин бувад, ки Довуд алайҳиссалом як бор гуфт: «Бор Худоё, ҳеч шаб наёяд, ки на яке аз оли Довуд то рӯз намоз кунад ва ҳеч рӯз наёяд, ки на яке рӯза дорад». Ваҳй омад, ки эшонро аз куҷо ояд, агар тавфиқи ман набувад? Акнун туро як лаҳза ба худ боз гузорам, чун ба вай бозгузошт, он хато бирафт, ки андар ҳама умр ҳасрат ва надомати он бувад. Ва Айюб алайҳиссалом гуфт: «Бор Худоё, ин ҳама бало бар ман рехтӣ ва як зарра ҳавои хеш бар муроди ту ихтиёр накардам». Меғе ногоҳ падид омад ва аз он мунодӣ шунид ба даҳҳазор овоз, ки он сабри ту аз куҷо омад? Чун бидонист пораи хокистар бар сар кард ва гуфт: «Бор Худоё, аз фазли ту буд ва тавба кардам». Ва Ҳақ таъоло ҳамегӯяд: «Ва лав ло фазлуллоҳи ъалайкум ва раҳматуҳу мо зако минкум мин аҳадин абадан ав локинналлоҳа йузакки ман йашоъу — агар на фазли мо будӣ, ҳеч касро ба покии худ роҳ надодаме, то ба кори дигар расад». Ва расул алайҳиссалом аз ин гуфт, ки: «Ҳеч кас ба амали хеш ба наҷот нарасид». Гуфтанд: «Ва на ту?» Гуфт: «Ва на ман, илло ба раҳмати Ҳақ таъоло». Ва аз ин бувад, ки бузургони саҳоба ҳамегуфтанд: кошкӣ мо хоке будеме ва ё худ набудеме. Пас, касе ки ин бишиносад, вай худ ба уҷб напардозад.

**– ФАСЛ –**

**(Аҷаб ба қудрату ҷамол ва насаб ҳамоқати маҳз аст)**

Бидон, ки гурӯҳеро ҷаҳл ба ҷое бошад, ки уҷб оваранд ба чизе, ки он бад-эшон нест ва ба қудрати эшон тааллуқ надорад, чун қудрату ҷамол ва насаб ва ин ҷаҳл аст ҳар чӣ тамомтар чи агар олиму обид гӯяд, ки илм ман ҳосил кардам ва ибодат ман кардам, хаёли ӯро ҷой ҳаст, аммо ин дигар худ ҳамоқати маҳз аст. Ва кас бувад, ки уҷб ба насаби золимон ва салотин кунад ва агар эшонро бинадидӣ, ки дар дӯзах ба чи сифат бошанд ва андар қиёмат, ки хасмон бар эшон чӣ истихфоф кунанд, аз эшон нанг дорандӣ, балки ҳеч насаб шарифтар аз насаби расул алайҳиссалом нест ва уҷб бад-он ботил аст ва уҷби гурӯҳе бад-он ҷо расад, ки пиндоранд, ки эшонро худ маъсият зиён надорад ва нахоҳад дошт ва ҳар чӣ хоҳанд, ҳамекунанд ва ин миқдор надонанд, ки чун хилофи ҷад ва падари худ кунанд, насаби худ аз эшон қатъ карда бошанд; ва эшон шараф дар тақво ва дар тавозӯъ донистанд, на дар насаб ва ҳам аз насаби эшон касоне буданд, ки сагони дӯзах буванд ва расул алайҳиссалом манъ кард аз фахри насаб ва гуфт: «Ҳама аз Одаманд ва Одам аз хок». Ва чун Билол бо он ки намоз кард, бузургони Қурайш гуфтанд: ин ғуломи сиёҳро чи маҳал бувад, ки ин вайро

мусаллам бувад? Ин оят биёмад, ки: «Инна акрамакум ъиндаллоҳи атқокум»[1] ва чун ин оят фурӯ омад, ки: «Ва анзир ъаширатака-л-ақрабайна»[2]. Фотимаро разийаллоҳу анҳо гуфт: «Ё духтари Муҳаммад, тадбири худ кун, ки фардо ман туро суд надорам ва Сафяро, ки аммаи вай буд, гуфт: ё аммаи Муҳаммад, ба кор машғул шав, ки ман туро даст нагирам ва агар хешонро қаробати вай кифоят будӣ, боистӣ, ки Фотимаро аз ранҷи тақво бираҳонидӣ, то хуш ҳамезистӣ ва ҳар ду ҷаҳон вайро мебудӣ». Аммо андар ҷумла қаробатро зиёдат умеде аст ба шафоати вай, валекин бошад, ки гуноҳ чунон бувад, ки шафоат бувад, ки шафоат напазирад: ва на ҳама гуноҳе шафоат пазирад, чунон ки Ҳақ таъоло гуфт: «Ва ло йашфаъуна илло лиман артазо»[3] ва фарох рафтанд бар умеди шафоат ҳамчунон бувад, ки бемор эҳтимол накунад ва ҳар чиз ҳамехӯрад бар эътимоди он, ки падарам табиб устоде аст! Ӯро гӯянд беморе бошад, ки чунон гардад, ки илоҷ напазирад ва устодии табиб суд надорад, бояд ки мизоҷ чунон бувад, ки табиб онро илоҷ тавонад кард ва на ҳар кӣ ба наздики мулук маҳалле дорад, ҳама гуноҳро шафоат тавонад кард, балки касе, ки малик вайро душман дорад, шафоати ҳеч кас напазирад ва ҳеч гуноҳе набувад, ки натавонад буд, ки сабаби мақт бошад, ки Худои таъоло сахати хеш андар маъсият пӯшида бикардааст, бошад, ки он чи камтар донӣ сабаби мақти он бувад, чунон ки Ҳақ таъоло гуфт: «Ва таҳсабунаҳу ҳаййинан ва ҳува ъиндаллоҳи ъазимун — шумо осон ҳамегиред ва ба наздики Худои таъоло бузург аст». Ва ҳама мусулмонро низ умеди шафоати ҳарос барнахезад ва бо ҳарос уҷб фароҳам наёяд, «Валлоҳу аълам ва аҳкаму».

## АСЛИ ДАҲУМ

### Андар илоҷи ғафлату залол ва ғурур ва фирефтагӣ ва гумони некӯ бурдан ба хештан

Бидон, ки ҳар кӣ аз саодати охират маҳрум монад, аз он бувад, ки роҳ нарафт ва ҳар кӣ роҳ нарафт, аз он бувад, ки ё надонист ва ё натавонист ва ҳар кӣ натавонист, аз он бувад, ки асири шаҳват бувад ва бо шаҳвати худ барнаёмад ва ҳар кӣ надонист аз он бувад, ки ё ғофил бувад ва бехабар бувад, ё роҳ гум кард, ё ҳам андар роҳ ба навъе аз пиндор аз роҳ бияфтод,

[1] Арҷмандтарини шумо пеши Худованд парҳезгортарини шумоянд.
[2] Ва битарсон хонавода ва наздикони худро.
[3] Миёнҷӣ нахоҳанд шуд ҷуз барои касе, ки Худованд хушнуд бошад.

аммо он шақоват, ки аз натавонистан хезад, шарҳ кардем ва масали ин қавм чунон бувад, ки касеро роҳе бибояд рафт ва бар роҳ ақабаҳои танг ва душвор аст ва вай заиф бувад ва ақаба натавонад гузашт ва ҳалок шавад ва ақаботи ин роҳ чун шаҳвати ҷоҳ аст ва шаҳвати мол ва шаҳвати шикам ва фарҷ аст ва ин шаҳавот, ки гуфтем, кас бошад, ки як ақаба бигузорад ва андар дуввум оҷиз ояд ва кас бувад, ки ду бигузорад ва андар саввум оҷиз ояд ва ҳамчунин то ҳамаи ақабот бозпаси пушт наяфканад, ба мақсад нарасад, аммо шақоват, ки ба сабаби надонистан аст аз се ҷинс аст: **яке ғафлат** аст ва бехабарӣ, ки онро нодонӣ гӯянд ва мисоли ин чун касе бувад, ки бар роҳ хуфта монад ва қофила биравад, чун касе вайро бедор накунад, ҳалок шавад. **Дуввумҷинси залолат** аст, ки онро гумроҳӣ гӯянд ва масали ин чун касе бувад, ки мақсади вай аз сӯи машриқ бувад, рӯй ба ҷониби мағриб оварад ва ҳамеравад ва ҳарчанд бештар равад, дуртар монад ва ин залолро баъид гӯянд, аммо он гоҳ аз рост ва чап шавад ва залолат бувад, валекин баъид набошад. **Аммо ҷинси саввум ғурур** бошад, ки онро фирефтагӣ ва пиндор гӯянд: ва масали ин чун касе бувад, ки ба ҳаҷ хоҳад рафт, вайро дар бодия ба зари холис ҳоҷат бувад, ҳар чӣ дорад, ҳамефурӯшад ва ба зар ҳамекунад, валекин зар, ки ҳамеситонад қалб бувад ё мағшуш ва вай надонад, ҳамепиндорад, ки зод ҳосил кард ва мурод бихоҳад ёфт, чун ба бодия расад, зар арза кунад; ҳеч кас андар вай нанигарад, ҳасрат ва ташвир дар дасти вай бимонад ва андар ҳаққи ин қавм омадааст: «Қул ҳал анаббиъукум бил-ахсарина аъмо илло-лазина залл саъйуҳум фи-л-ҳайоти-д-дунйо ва ҳум йаҳсибуна сунъан», гуфт: «Хосиртарин андар қиёмат касоне бошанд, ки ранҷ бурда бошанд ва пиндоранд, ки коре кардаанд, чун нигоҳ кунанд, ҳама ғалат карда бошанд ва тақсири ин кас аз он буда бошад, ки аввал ҳамебоист, ки саррофӣ биёмӯхтӣ, он гоҳ зар ситадӣ, то холис аз набаҳра бишинохтӣ, агар натавонистӣ, бар сарроф арза кардӣ, агар натавонистӣ, санги зар ба даст овардӣ ва сарроф мисли пир аст ва устод, бояд ки ба дараҷаи пирон расад ё андар пеши пире бошад ва кори хеш арза ҳамекунад, агар аз ин ҳар ду оҷиз ояд, санги зар шаҳвати вай аст, ҳар чӣҳаво ва табъи вай бад-он майл кунад, бояд ки бидонад, ки ботил аст ва андар ин низ ғалат афтад, валекин ғолиб он бувад, ки савоб ояд, пас нодонӣ асли аввал аст андар шақоват ва ин се ҷинс аст ва тафсили ин ҳар се ва илоҷи вай фариза бувад ба шинохтан: ки асли нахустин шинохтани роҳ аст, он гоҳ рафтани роҳ ва чун ҳар ду ҳосил шавад, ҳеч боқӣ намонад». Ва аз ин бувад, ки Абӯбакр разийаллоҳу анҳу андар дуо бар ин иқтисор кард ва гуфт: «Арина-л-ҳаққа ҳаққан ва арзуқно иттибоъаҳу — Ҳақ ба мо намо, чунон ки ҳаст ва қудрату

қувват деҳ, то аз паи вай биравем». Ва мо андар ин усул, ки гузашт, илоҷи нотавонистан бигуфтем, акнун аз нодонистан бигӯем.

## Пайдо кардани илоҷи ғафлат ва нодонӣ

Бидон, ки бештари халқ, ки маҳҷубанд, ба сабаби ғафлатанд ва ҳамоно, ки аз сад наваду нӯҳ аз ин бошад; ва маънии ин ғафлат он аст, ки аз кори охират хабар надоранд ва агар хабар дорандӣ, тақсир накардандӣ: ки одамиро чунон офаридаанд, ки чун хатар бинад, ҳазар кунад, агарчи ба ранҷи бисёр ҳоҷат ояд, валекин ин хатар ба нури нубувват битавон дид ё ба мунодии нубувват, ки ба дигарон расад ё ба мунодии уламо, ки варасаи анбиёанд: ҳар кӣ бар сари роҳ хуфта монад, вайро ҳеч илоҷ набувад, ҷуз он ки бедоре мушфиқ фаро вай расад ва вайро бедор кунад ва ин бедори мушфиқ пайғамбар аст ва ноибони вай уламои дин ва ҳамаи анбиёро бад-ин фиристодаанд, чунон ки Ҳақ таъоло ҳамегӯяд: «*Литунзира қавман мо унзира обоъуҳум фаҳум ғофилуна*». Ва гуфт: «*Литунзира қавман мо атоҳум мин назирин қаблика*», ҳамегӯяд: туро ки Муҳаммаде бад-он фиристодем, то халқро аз хоби ғафлат бедор кунӣ ва фаро ҳама бигӯӣ, ки: «*Инна-л-инсона лафӣ хусри*». Ҳамаро бар канори дӯзах офаридаанд: «*Фа аммо ман таға ва осара-л-ҳайота-д-дунйо фа инна-л-ҷаҳима ҳиййа-л-маъво ва аммо ман хофа мақома раббиҳи ва наҳа-н-нафса ъани-л-ҳаво, фа инна-л-ҷанната ҳиййа-л-маъво*», ҳар кӣ рӯй ба дунё оварад ва аз паи ҳаво фаро шудан гирад, ба дӯзах афтод, ки масали ҳавои вай чун ҳасире аст ба сари чоҳи дӯзах фаро карда, ҳар кӣ бар ҳасир биравад, лобуд андар чоҳ афтад ва ҳар кӣ шаҳватро хилоф кард, ба биҳишт афтод. Ва масали шаҳват чун ақабаест бар роҳи биҳишт, ки ҳар кӣ аз вай андар гузашт, лобуд ба биҳишт расад. Ва ин гуфт соҳиби шаръ алайҳиссалом: «Хуффати-л-ҷаннату бил-макориҳи ва хуффита-н-нору биш-шаҳавоти»[1]. Пас, ҳар кӣ аз халқ, ки андар бодия аст, чун араб ва турку курд ва амсоли ин қавм, ки андар миёни эшон уламо наянд, андар хоби ғафлат бимонданд, ки кас эшонро бедор накард, худ аз хатари охират бехабаранд, бад-он сабаб роҳ намераванд ва ҳар кӣ андар рустоҳоянд ҳамчунин, ки олим андар миёнаи эшон камтар бошад, ки русто чун гӯр аст, чунонки андар хабар аст: «Аҳлу-л-куфури ҳум аҳлу-л-қубури». Ва ҳар кӣ андар шаҳре аст, ки андар вай олим ва воиз бар минбар сухангӯй нест ва ё олими он шаҳр ба дунё машғул аст ва ба маъсияти дин машғул нест, ҳам андар ғафлат бимонданд, ки ин олим низ ғофил ва хуфтааст,

---

[1] Гирдогирди биҳиштро сахтиҳо фаро гирифтааст ва гирдогирди дӯзахро шаҳватҳо ва хушиҳо.

дигареро чун бедор кунад ва агар олими шаҳре бар минбар ҳамеравад ва маҷлис ҳамегӯяд, чунонки одати музаккирони беҳосил аст: саҷъе ва томоте ва нуктае ва ваъдаи раҳмате ва ишвае ҳамедиҳад, ки мардумонро гумоне афтад, ки ба ҳар сифат бошад, раҳмати эшонро андар хоҳад ёфт, ҳоли ин қавм аз ҳоли ғофилон батар аст ва масали вай чун хуфтае аст бар сари роҳ, ки касе вайро бедор кунад ва шаробе фаро вай диҳад, ки маст шавад ва бияфтад, ин мудбир пеш аз ин чунон бувад, ки осон бедор шудӣ ба ҳар овозе, ки бишунидӣ, акнун чунон шуд, ки агар панҷоҳ лагад бар сари вай зананд, огоҳӣ наёбад ва ҳар уммӣ, ки дар чунин маҷлис бинишинад, бад-ин сифат шуд, ки низ хатари охират андар дили вай фурӯ наёяд ва ҳар чӣ бо вай гӯӣ, гӯяд: эй мард, Худой карим ва раҳим аст ва аз гуноҳи ман вайро чи зиён ва биҳишт фарох аз он аст, ки моро андар он ҷой набувад? Ва амсоли ин турраҳот андар димоғи эшон бирӯяд; ва масали вай чун табибе бувад, ки беморро, ки андар ҳарорат бар хатари ҳалок аст, ангубин диҳад ва гӯяд ангубин шифост, ангубин касеро шифост, ки иллати сардӣ бувад ва оёт ва ахбори риҷо ва умеди Худои таъоло шифост ду беморро ва бас: яке он, ки чандон маъсият карда бошад, ки навмед шуда бувад ва аз навмедӣ тавба накунад ва гӯяд тавбаи ман ҳаргиз напазирад, ин вайро шифост, ки гуфт: «*Қул йо ъибодийа-л-лазина асрафу ъало анфусиҳим ло тақнату мин раҳматиллоҳи*»[1] ба шарти он, ки он оят, ки бад-ин пайвастааст, бархонӣ: «Ва анибу ило раббикум ва аслиму *лаҳу* мин қаблу ан йаътикуму-*л*-ъазобу сумма *ло* тунсаруна»[2]. Бо вай бигӯ навмед машав, ки Ҳақ таъоло гуноҳон биёмурзад, чун бозгардӣ ва тавба кунӣ ва **аҳсану мо унazила**[3]ро итбоъ[4] кунӣ ва бемор дигар касе бувад, ки хавф бар вай ғолиб бувад, чунонки ҳеч аз ибодат наёсояд ва бими он бувад, ки худро аз ҷаҳди бисёр ҳалок кунад: ки ба шаб ҳеч нахусбад ва таом андак моя хӯрад ва амсоли ин, вайро ба оботи риҷо марҳам бошад. Аммо чун ин бо ғофилон ва далерон гӯӣ, чун намак бувад, ки бар сӯхта карда бошанд, ки иллат зиёдат кунад ва чунонки табиб ҳароратро бо ангубин илоҷ карда бошад ва андар хуни беморе шуда, ин олим ҳамчунон андар хуни дини мардумон бошад ва рафиқи Даҷҷол бувад ва мадади иблис бувад ва андар ҳар шаҳре, ки олиме чунин бувад, иблис дар чунон шаҳр нашавад: ки худи вай ниёбат дорад. Аммо агар

[1] Бигӯ: эй бандагони ман, ки бар нафси худ ситам кардаед, аз бахшоиши худовандӣ навмед набошед.

[2] Ва ба Худо бозгардед ва худро бад-ӯ боз гузоред, пеш аз он ки азоб бар шумо биёяд ва ёру ёваре набошад.

[3] Некӯтарини он чи фиристода шуда.

[4] Пайравӣ кардан.

сухани воиз ба шарти шаръ ва тахвиф ва инзор[1] бувад, лекин сирати вай мухолифи гуфтор бувад ва бар дунё ҳарис бошад, ғафлати мардумон ҳам ба сухани вай барнахезад ва масали вай чун касе бувад, ки табақи лавзина андар пеш гирад ва ҳамехӯрад ва фарёд ҳамекунад, ки эй мардумон, зинҳор ҳеч кас гирди ин магардед, ки пурзаҳр аст: ин сабаби он шавад, ки мардумон бар он ҳарис шаванд ва гӯянд ин аз он ҳамегӯяд, то ҳама вайро бошад ва ҳеч кас бар вай заҳмат накунад; аммо чун кирдор ва гуфтори ҳар ду ба шарт бувад ва аз ҷинси гуфтор ва сирати салаф бошад, ғофилон ба қавли вай аз хоби ғафлат бедор шаванд, агар вайро қабуле бошад андар миёни халқ, аммо агар қабул набошад ва ё гурӯҳе сухан ҳаменашунаванд ва гурӯҳе ҳозир наёянд ва андар он ғафлат бимонанд, воҷиб бошад, ки чандон, ки тавонад, аз паси эшон фаро шавад ва ба хонаи эшон ҳамешавад ва даъват ҳамекунад.

Пас, аз ин маълум шуд, ки халқ аз ҳазор нӯҳсаду наваду нӯҳ андар ҳиҷоби ғафлатанд ва аз хатари кори охират бехабаранд ва ғафлат иллате аст, ки илоҷ ба дасти бемор нест: чи ғофилро аз ғафлати худ хабар набувад, илоҷи он чун ҷӯяд?! Пас, илоҷи он ба дасти уламост, чунон ки кӯдак, ки аз хоби ғафлат бедор шавад, ба қавли падару модар ва муаллим шавад, мардумон ба қавли воизон ва олимон бедор шаванд; ва чун чунин олим ва воиз азиз[2] шудаанд, лоҷарам беморӣ музмин[3] шудааст ва халқ андар ҳиҷоби ғафлат бимондаанд ва агар ҳадиси охират гӯянд, ба сари забон гӯянд ва бар тариқи расм гӯянд ва ботини эшон аз дарди ин мусибат ва ҳароси ин хатар бехабар бувад ва андар ин ҳеч манфиат набошад!

## Пайдо кардани залолат ва гумроҳӣ ва илоҷи он

Бидон, ки гурӯҳе дигаранд, ки аз охират ғофиланд, валекин эътиқоде кардаанд бар хилофи ростӣ ва аз роҳи ҳақ бияфтодаанд ва он гумроҳии ҳиҷоби эшон аст ва аз ин панҷ мисол бигӯем, то маълум шавад:

**Мисоли аввал** — он, ки гурӯҳе охиратро мункиранд ва эътиқод кардаанд, ки одамӣ чун бимирад, нест шавад, ҳамчун гиёҳе, ки хушк шавад ва ҳамчун чароғе, ки бимирад ва бад-ин сабаб лигоми тақво аз сар фаро кардаанд ва хуш ҳамезиянд ва пиндоранд, ки ин ки анбиё — алайҳимуссалом — гуфтаанд: дар ин ҷаҳон талаби ҷоҳ ва табъ кардаанд ва

---

[1] Тарсондан.

[2] Камёб.

[3] Замондор, тӯлонӣ, саъбулилоҷ.

бошад, ки сареҳ бигӯянд, ки ин ҳадиси дӯзах чунон бувад, ки кӯдакеро гӯянд, агар ба дабиристон наравӣ, туро дар хонаи мушон кунанд ва ин мудаббир, агар андар ин мисол нигоҳ кунад, донад, ки он идбор, ки кӯдакро афтад аз ношудан ба дабиристон аз хонаи мушон батар аст, чунон ки аҳли басират бидонистаанд, ки идбори ҳиҷоб аз Ҳақ таъоло аз дӯзах батар аст ва сабаби он мутобеъати ҳавост, валекин инкори ин мувофиқи табъ аст ва ин ғолиб шудааст бар ботини бисёре аз халқ андар охируззамон, агарчи бар забон нагӯянд ва бошад, ки бар хештан низ пӯшида доранд, валекин муомилати эшон бар он далел кунад; чи ақли эшон чунон аст, ки аз бими ранҷи мустақбал андар дунё бисёр ранҷ бикашанд, агар хатаре дар охират эътиқод дорандӣ, осон нагирандӣ. Ва илоҷи ин он бувад, ки ҳақиқати охират вайро маълум шавад ва онро се тариқ аст:

**Тариқи аввал** — он, ки ба мушоҳидати биҳишту дӯзах ҳоли мутеъ ва осӣ бибинанд ва ин ба пайғамбарон ва авлиё махсус бошад, ки эшон, агарчи андар ин ҷаҳон бошанд андар он ҳолате, ки бад-эшон дарояд, ки онро фано гӯянд — аҳволи он ҷаҳон ба мушоҳидат бибинанд, ки ҳиҷоб аз он мушоҳидат шуғли ҳавос аст ва машғалаи шаҳавот ва ба маънии ин ишорате карда омадааст андар унвони китоб ва ин бағоят азиз бувад ва он, ки ба охират имон надорад, ба дин куҷо имон дорад ва куҷо талаб кунад, ки расад?!

**Тариқи дуввум** — он аст, ки ба бурҳон бишиносад, ки ҳақиқати одамӣ чист ва рӯҳи вай чист, то маълум шавад, ки вай ҷавҳаре аст қоим ба нафси худ ва аз ин қолиб мустағнӣ аст ва ин қолиб мураккаб ва олати вай аст, на қивоми вай ва ба нестии вай нест нашавад ва ин тариқе ҳаст, валекин сахт душвор аст ва роҳи уламои росих[1] аст андар илм ва бад-ин низ ишорате карда омадааст андар унвони китоб.

**Тариқи саввум** — ва он тариқи умуми халқ аст, он аст, ки нури ин маърифат сироят кунад аз анбиё ва авлиё ва росихон андар илм ба касоне, ки эшонро бибинад ва бо эшон сӯҳбат кунанд ва инро имон гӯянд ва ҳар киро сӯҳбати пири пухта ва ё олиме мутаварреъ мусоидат кард, андар шақоват намонад ва ҳарчанд, ки пир ва олим бузургтар, имон, ки аз сирояти нури вай бошад азимтар ва аз ин бувад, ки некбахттарин мардум саҳоба буданд ба сабаби саодати мушоҳидаи аҳволи мустафо саллаллоҳу алайҳи ва саллам ва он гоҳ тобеъин ба сабаби саодати мушоҳидаи саҳоба ва аз ин гуфт расул алайҳиссалом: «Хайру-носи қарни сумма-л-лазина

[1] Донишмандоне, ки дар илм ба мартабаи камол ва пухтагӣ расидаанд.

йалунаҳум»[1] ва мисоли ин қавм чунон бувад, ки кӯдаке падари хешро бинад, ки ҳар куҷо ки море бинад, аз вай бигурезад ва хона ба вай бигузорад ва ин борҳо дида бошад вайро ба зарурат имоне ҳосил ояд бад-он, ки мор бад аст ва аз вай бибояд гурехт ва чунон шавад, ки ба табъ ҳар куҷо, ки мор бинад, бигурезад бе он ки ҳақиқати зарари он бидонад; ва бошад, ки бишунавад, ки андар вай заҳр аст ва аз ин заҳр ном донад ва ҳақиқат надонад, валекин хавфе тамом ҳосил ояд ва масали мушоҳидаи анбиё чунон бувад, ки бинад, ки касеро бигазид ва бимурд ва дигареро бигазид ва низ бимурд, заруре ба мушоҳидат маълум шавад ва ин мунтаҳои яқин бувад; ва мисли уламои росих бувад, ки ин надида бошад, валекин ба навъе аз қиёси мизоҷи одамӣ бидониста бошад ва мизоҷи мор бидониста ва музодат миёни эшон бидониста ва бад-ин низ яқин ҳосил ояд, валекин на чун мушоҳидат бувад ва имони ҳама халқ, илло уламои бузург ҳама аз сирояти сӯҳбати уламо ва бузургон хезад ва илоҷи қарибтарин ин аст.

**Мисоли дуввум** — залоли он аст, ки гурӯҳе охиратро мункир набошанд ва нобудани вай ба қатъ имон накардаанд, валекин андар он муттаҳайир бошанд ва гӯянд, ба ҳақиқат наметавон шинохт, пас шайтон далел фаро пеши эшон ниҳад, то гӯянд: дунё яқин аст ва охират шак ва яқин ба шак натавон дод ва ин ботил аст, чи охират яқин аст ба наздики аҳли яқин. Валекин илоҷи ин мутаҳаййир он аст, ки гӯянд, ки талхии дору яқин аст ва шифо шак ва хатари нишастан андар дарё яқин аст ва суди тиҷорат шак; ва агар касе туро гӯяд дар ҳоли ташнагӣ, ки ин об махӯр, ки море даҳон андар вай кардааст, лаззати об яқин аст ва заҳр шак, чаро даст бидорӣ? Валекин гӯӣ, агар ин яқин фаро гузорам, зиёни ин саҳл бувад ва салимтар, ки агар ҳадиси заҳр рост гӯяд, ҳалок бошад ва бад-он сабр натавон кард; ҳамчунин лаззати дунё беш аз сад сол нест ва чун гузашт, хобе гардад ва охират ҷовид аст ва бо ранҷ бозӣ натавон кард, агар дурӯғ аст, ҳамон инкор, ки рӯзе чанд андар дунё набудӣ, чунон ки андар азал набудӣ ва андар абад набошӣ ва агар рост аст аз азоби Худованд бирастӣ. Ва бад-ин бувад, ки Алӣ разийаллоҳу анҳу он мулҳидро гуфт: «Агар чунин аст, ки ту ҳамегӯӣ, ҳама растем ва агар не мо растем ва ту дар дӯзах афтодӣ».

**Мисоли саввум** — он, ки гурӯҳе ба охират имон доранд, валекин гӯянд он нася аст ва дунё нақд ва нақд аз нася беҳтар ва ин миқдор надонанд, ки нақд аз нася беҳтар бувад, ки ҳам чандон бувад, аммо агар нася ҳазор

---

[1] Беҳтарин мардум он касонанд, ки дар рӯзгори ман ҳастанд ва Пас аз эшон касоне, ки пушти сари онҳо биёянд.

бувад ва нақд яке, нася беҳтар бувад, чунон ки ҳамаи халқро муомилат бино бад-ин аст ва ин низ аз ҷумлаи залол бошад, ки ин миқдор нашиносад;

**Мисоли чаҳорум** — он, ки ба охират имон дорад, валекин чун ин ҷаҳон ба муроди вай бошад ва неъмати дунё бинад, гӯяд чунон ки ин ҷо дар неъматам, он ҷо низ дар неъмат бошам, ки Худои таъоло ин неъмат маро аз он дод, ки маро ҳаме дӯст дорад, фардо ҳам чунин кунад, чунон ки он ду бародар, ки қиссаи эшон андар сураи Ал-каҳф аст, ки он яке гуфт: «Ва *лаъин рудидту* *ило* рабби *ло* ҷиданна хайран минҳо мунқалабан»[1]. Ва он дигар гуфт: «Инни *ли* ъиндаҳу *ли-л*-ҳусни»[2] ва илоҷи ин он аст, ки бидонад, ки касеро фарзанде азиз бошад ва ғуломе залил, фарзандро ҳама рӯз андар банди дабиристон ва чӯби муаллим дорад ва ғулом фурӯ гузошта бошад, то чунон ки мехоҳад, ҳамезияд: ки бо идбори вай бок надорад, агар ин ғулом пиндорад, ки ин ба дӯстии вай ҳамекунад, ки вайро аз фарзанд азизтар ҳамедорад, ин аз ҳамоқат бошад ва суннати Ҳақ таъоло он аст, ки дунёро аз авлиёи худ дареғ дорад ва бар душманони худ резад ва масали осоиш ва роҳати вай чун касе бувад, ки накорад ва коҳилӣ кунад, *лоҷарам* надаравад.

**Мисоли панҷум** — он аст, ки гӯяд Худо кариму раҳим аст, биҳишт аз ҳеч кас дареғ надорад ва он аблаҳ надонад, ки чи карам ва раҳмат бувад беш аз он, ки туро асбоби он фаро диҳад, ки дона андар замин афканӣ, то ҳафтсад бидаравӣ ва муддате андак варо ибодат кунӣ, то ба подшоҳии бениҳоят расӣ абадулабад ва агар маънии карам ва раҳмат он аст, ки бе он ки бикорӣ, бидаравӣ, ҳиросат ва тиҷорат ва талаби зарқ чаро ҳамекунӣ? Бекор ҳамебош, ки Худой карим ва раҳим аст ва қодир аст, ки бе тухму парвариш набот бирӯёнад, чун бад-ин карам имон надорӣ, бо он ки ҳамегӯяд «Ва мо мин доббатин фи-*л*-арзи илло ъалаллоҳи ризқуҳо»[3]. Ва он гоҳ андар охират ин эътиқод кунӣ бо он ки ҳамегӯяд: «Ва ин *лайса* *ли-л*-инсони илло мо саъо»[4]? Ин аз ниҳояти гумроҳӣ бошад, чунон ки расул гуфт: «Ал-аҳмақу мина-т-табаъа нафсаҳу ҳавоҳо ва таманно ъалаллоҳи ъазза ва ҷалла»[5] ва чунон ки касе умеди фарзанд дорад, бе он ки никоҳ кунад ё сӯҳбат кунад ва тухм нигоҳ дорад, аблаҳ бошад — бо он ки Худой карим аст ва бар офаридани фарзанд бе тухм қодир аст — ва он, ки сӯҳбат кунад ва тухм биниҳад ва бар умед бинишинад, то бувад, ки Ҳақ

---

[1] Ва чун ба Худои худ бозгардам, беш аз ин ба ман хайру некӣ хоҳад расид.

[2] Барои ман назди парвардигорам некиҳое аст.

[3] Ҳеч ҷунбандае дар замин нест, ки Худой рӯзии вайро нарасонад.

[4] Нест барои инсоне ҷуз он андоза, ки саъйу кӯшиш кардааст.

[5] Аҳмақ касе аст, ки хоҳиши нафсро пайравӣ кунад ва ба Худой чашм дорад.

таъоло офат боздорад, то фарзанд падид ояд, оқил аст, ҳамчунин он, ки имон наёрад ё имон орад ва амали солеҳ накунад ва умеди наҷот дорад, аблаҳ аст ва он, ки ин ҳар ду бикунад ва умед ҳамедорад ба фазли Ҳақтаъоло, то аз савоъиқ боздорад андар вақти марг, то имон ба саломат бибарад, ин оқил аст ва он дигар мағрур ва он қавм, ки ҳамегӯянд, ки: Худой моро андар ин ҷаҳон некӯ дошт, андар он ҷаҳон низ некӯ дорад, ки худ карим ва раҳим аст, ба Ҳақ таъоло ғарра шудаанд ва он қавм, ки ҳамегӯянд, ки: дунё нақд ва яқин аст ва охират нася ва шак, ба дунё ғарра шудаанд ва Ҳақ таъоло аз ҳар ду ҳазар фармудааст ва гуфта: «Йо аййуҳа-н-носу инна ваъдаллоҳи ҳаққун фалотағурра такуму-*л*-ҳайота-*д*-дунйо ва *ло йағурратакум биллоҳи-л-ғуруру* — бо мардумон, он чи ваъда додаам, ҳақ аст: ки ҳар кӣ нек кунад, нек бинад ва ҳар кӣ бад кунад, бад бинад; ин ваъда ҳақ аст, то ба дунё ғарра нашавӣ ва ба Ҳақ таъоло ғарра нашавӣ».

**Пайдо кардани пиндор ва илоҷи он**

Бидон, ки аҳли пиндор мағрурaнд ва ин қавм касонеанд, ки ба хештан ва амали хештан гумони некӯ баранд ва аз офати он ғофил бошанд ва набаҳра аз холис бознашиносанд, бад-он ки саррофӣ тамом наёмӯхтаанд ва ба рангу сурат ғарра шудаанд ва он касоне, ки ба илму ибодат машғуланд ва аз ҳиҷоби ғафлат ва залолат берунанд, аз сад наваду нӯҳ мағруранд! Ва бад-ин бувад, ки расул алайҳиссалом гуфт: «Рӯзи қиёмат Одамро гӯянд: насиби дӯзах аз фарзандони хеш берун кун, гӯяд: аз чанд чанд? Гӯянд: аз ҳазор нӯҳсаду наваду нӯҳ». Ва ин на он бошанд, ки ҳамеша андар дӯзах буванд, валекин эшонро аз гузар бар дӯзах чора набувад: гурӯҳе аҳли ғафлат бошанд ва гурӯҳе аҳли залолат ва гурӯҳе аҳли ғурур ва гурӯҳе аҳли аҷз, ки асири шаҳавоти хешанд, агарчи ҳамедонистанд, ки муқассиранд ва аҳли пиндор бисёранд ва аснофи эшон андар шумор наёяд, валекин аз чаҳор табақа берун наянд: уламо ва обидон ва сӯфиён ва арбоби амвол:

**Табақаи аввал** — аз аҳли пиндор уламоянд, ки гурӯҳе аз эшон рӯзгори худ ҳама дар илм кунанд, то улум ҳосил кунанд ва андар муомила тақсир кунанд ва дасту забон ва чашм ва фарҷ аз маъосӣ нигоҳ надоранд ва пиндоранд, ки эшон андар илми худ ба дараҷае расидаанд, ки эшонро азоб набувад ва ба муомила маъхуз набошанд, балки ба шафоати эшон ҳама наҷот ёбанд ва масали эшон чун беморе аст, ки илми иллати хеш бархонад ва ҳама шаб такрор ҳамекунад ва ба сухане некӯ бинависад ва шурути доруи иллат нек бидонад ва ҳаргиз шарбат бинахӯрад ва бар

талхии вай сабр накунад, такрори сифати шарбат вайро куҷо суд дорад? Ва Ҳақ таъоло ҳамегӯяд: «Қад афлаҳ мин тазаккӣ». Ва дигар ҳамегӯяд: «Ва наҳайа-н-нафса ъани-л-ҳаво». Ҳамегӯяд: «Илоҷ касеро бувад, ки пок гардад — на бад-он ки илми покӣ биёмӯзад». Ва ба биҳишт касе расад, ки ҳавои худро хилоф кунад — на он, ки бидонад ҳаворо хилоф набояд кард. Ва ин салим дилро агар ин пиндор аз он ахбор хоста бошад, ки андар фазли илм омадааст, чаро он ахбор, ки андар ҳаққи уламои бад омадааст, барнахӯрад? Ки андар Қуръон ӯро ба хар монанд кардааст, ки китоб андар пушт дорад ва ба саг монанд кардааст. Ва мегӯяд: «Олими бадро дар дӯзах андозанд, чунон ки пушту гардани вай бишиканад ва оташ вайро бигардонад, чунон ки хари осиро гардонад ва ҳама аҳли дӯзах бар вай гирд оянд, ки ту кистӣ ва ин чи накол аст?» Гӯяд: «Ман онам, ки фармудам ва накардам!». Ва расул алайҳиссалом ҳамегӯяд, ки: «Азоби ҳеч кас дар қиёмат азимтар аз азоби олиме нест, ки вай ба илми хеш кор накард». Ва Бӯдардо ҳамегӯяд: «Вой бар он, ки надонад як бор ва вой бар он, ки бидонад ва бад-он кор накунад ҳафт бор яъне, ки илм бар вай ҳуҷҷат шавад». Ва гурӯҳе андар илму амал ҳар ду тақсир накарданд, валекин ҳама аъмоли зоҳир ба ҷой оварданд ва аз таҳорати дил ғофил монданд ва ахлоқи бад аз ботин берун накарданд, чун кибру риё ва ҳасаду талаб риёст ва бад хостан ақрони хешро ва шод шудан ба ранҷи эшон ва андӯҳгин будан ба роҳати эшон ва аз ин ахбор ғофил шуданд, ки ҳамегӯяд: «Андак риё ширк аст — ва андар биҳишт касе, ки андар дили вай як зарра кибр аст ва ҳасад имонро чунон табоҳ кунад, ки оташ ҳезумро». Ва он, ки ҳамегӯяд: «Ҳақ таъоло ба сурати шумо нанигарад, ба дилҳои шумо нигарад».

Пас, масали ин қавм чун касе аст, ки чизе бикорад ва вайро хору гиёҳ аз асл мебибояд канд, то кишти вай қувват гирад, пас ин хошок сар аз замин ҳамебарорад, сари он ҳамедаравад ва бехи он андар замин ҳамегузорад, ҳарчанд, ки буррад, зиёдат болад[1] ва бехи аъмоли бад ахлоқи бад аст ва асл он бувад, ки он канда шавад; балки мисоли ин чунон аст, ки касе ботини палид дорад ва зоҳири вай ороста: чун таҳоратҷой бошад, ки берун гач карда бошад ва андарун парокандагӣ ва наҷосат, ё чун гӯри ороста, ки берун ба нигор бувад, андарун мурдор ва чун хонаи торик, ки шамъ бар боми вай ниҳода бошад. Ва Исо алайҳиссалом олими бадро ташбеҳ кардааст ва гуфта: «Чун мошуе[2] мебошад, ки орд аз вай ҳамефурӯ резад ва сабӯс андар вай ҳамемонад», эшон низ сухани ҳикмат мегӯянд ва он чи бад бувад, дар эшон

[1] Болидан: нумӯ кардан — баромадан.
[2] Ғирбол.

ҳамемонад.

Ва гурӯҳе дигар дониста бошанд, ки ин ахлоқи бад аст ва аз ин ҳазар бояд кард ва дил аз ин пок бояд дошт, валекин пиндоранд, ки дили эшон аз ин пок аст ва эшон бузургтар аз он бошанд, ки ба чунин чизе мубтало шаванд, ки эшон илми ин аз ҳама беҳтар донанд; ва чун андар эшон асари кибр пайдо ояд, шайтон эшонро гӯяд: ин на кибр аст, ки талаби эзад ин аст, агар ту азиз набошӣ, ислом азиз набувад. Ва агар ҷомаи некӯ андар пӯшанд ва асбу сохт ва таҷаммул созанд, гӯянд ин на руунат аст, ки ин кӯри душманони иҳли дин аст, ки мубтадиъон бад-ин кӯр шаванд, ки уламо ба таҷаммул бошанд; ва сирати расул алайҳиссалом ва Абӯбакр ва Умар ва Усмон ва Алӣ разийаллоҳу анҳум — ва ҷомаи халақи эшон фаромӯш кунанд ва пиндоранд, ки он чи эшон ҳамекарданд, хор доштанд, ислом бувад ва акнун ислом ба таҷаммули вай азиз хоҳад шуд? Ва агар ҳасад андар эшон падид ояд, гӯяд: ин салобати ҳақ аст; ва агар риё падид ояд, гӯяд: ин маслиҳати халқ аст, то тоат бишиносанд ва иқтидо кунанд ва чун ба хидмати салотин шаванд, гӯянд: ин на тавозӯъ аст золимро, ки он ҳаром аст, балки барои шафоати мусулмонон аст ва маслиҳати эшон ва агар моли ҳароми эшон биситонанд, гӯянд: ин ҳаром нест, ки инро молик нест ва андар масолеҳ бояд кард ва маслиҳати ислом андар ман бастааст ва агар инсоф диҳад ва ҳисоб баргирад, донад, ки маслиҳати дин беш аз он нест, ки халқ аз дунё эъроз кунанд ва касоне, ки ба сабаби вай андар дунё рағбат карда бошанд, беш аз он бувад, ки аз дунё эъроз карда бошанд, пас иззи ислом андар нобудани вай баста бошад ва маслиҳат он аст исломро, ки вай ва амсоли вай набошанд. Ин ва амсоли ин пиндорҳо ва ғурурҳои ботил аст ва илоҷ ва ҳақиқати ин андар ин усул, ки аз пеш рафтааст, бигуфтаем ва бозгуфтани он дароз бувад.

Ва гурӯҳе худ андар нафси илм ғалат карда бошанд ва он чи аз илм муҳимтар бувад, чун тафсир ва ахбор ва илм муомилаи дил ва илм ва ахлоқ ва тариқи риёзат ва он чи андар ин китоб биёвардаем ва унвон ва офоти муомилаи роҳи дин ва тариқи муроқибати дил, ки ин ҳама фарзи айн аст, худ ҳосил накарда бошанд ва надонанд, ки ин аз ҷумла улум аст ва ҳама рӯзгор ё андар ҷадал ва мунозира ва ё андар таассуби калом ё андар фатовии хусумоти халқ андар дунё ва ҷимои илмҳо, ки вайро аз дунё ба охират нахонад ва аз ҳирс ба қаноат нахонад ва аз риё ба халос нахонад ва аз ғафлат ва эминӣ ба хавф ва тақво нахонад, ҳама рӯзгор бад-он мустағриқ доранд ва пиндоранд, ки худ илм ҳама он аст ва ҳар кӣ рӯй ба дини дигар овард, аз илм эъроз кард ва илмро маҳҷур гардонд ва тафсили ин пиндорҳо дароз аст ва андар китоби ғурур андар «Эҳё»

овардаем, ки ин китоб тафсили эҳтимол накунад.

Ва гурӯҳе ба илми ваъз машғул бошанд ва сухани эшон ҳама саҷъу шеър ва нуктаву томот бувад ва иборати он ба даст ҳамеоранд ва мақсуди эшон он бувад, то халқ наъра зананд ва бар эшон сано гӯянд ва ин миқдор надонанд, ки асли тазкир он аст, ки оташи мусибате андар дил пайдо ояд, ки хатари кори охират бинад, пас ба навҳагарии ин мусибат машғул шавад ва тазкири воиз навҳаи ин мусибат бошад, аммо навҳагарӣ, ки мотамолуд набошад ва сухани ориятӣҳамегӯяд, андар дил ҳеч асар накунад ва мағрури ин қавм низ бисёранд ва шарҳи он дароз бувад.

Ва гурӯҳе дигар рӯзгор ба фиқҳи зоҳир бурдаанд ва нашинохта бошанд, ки ҳадди фиқҳ беш аз он нест, ки қонуне, ки бад-он султон халқро сиёсат кунад, нигоҳ дорад, аммо он чи ба роҳи охират тааллуқ дорад, илми он дигар аст ва пиндоранд, ки ҳар чӣ андар фиқҳи зоҳир рост бувад, андар охират суд дорад ва мисоли он бувад, ки касе моли закот андар охири сол ба зан фурӯшад ва моли вай бихарад, фатвои зоҳир он бувад, ки закот аз вай бияфтад, яъне соъии султонро[1] нарасад, ки аз вай закот хоҳад, чи назари вай ба зоҳири мулк бувад ва мулк бурида шуд пеш аз тамомии сол ва бошад, ки бад-ин фатво кор кунад ва ин миқдор надонад, ки он кас, ки чунин кунад ба қасди он, то закот бияфтад, андар мақти Ҳақ таъоло бувад ҳамчунин касе бувад, ки закот бинадиҳад: чи бухл муҳлик аст ва закот таҳорат аст аз палидии бухл ва муҳлик бухле бувад, ки маттоъ бошад ва ин ҳилат ниҳодан тоати бухл аст ва чун бухл бад-ин маттоъ гашт, ҳалоки тамом шуд, наҷот чун ёбад?! Ва ҳамчунин ҳар шавҳаре, ки ба зани хеш хӯи бад фаро пеш гирад ва вайро ба ранҷондан гирад, то ковин бидиҳад, андар фатвои зоҳир, ки ба маҷлиси ҳукм тааллуқ дорад ин абро[2] дуруст бувад: ки қозӣ ин ҷаҳон роҳ фароз ба он дорад, на фаро дил, аммо дар он ҷаҳон маъхуз бувад, ки ин абро ба як роҳ буда бошад ва ҳамчунин чун бармало аз касе чизе хоҳад ва он кас аз шарм бидиҳад, андар фатвои зоҳир ин мубоҳ бувад ва андар ҳақиқат ин мусодира[3] бувад, ки фарқ набувад миёни он, ки ба тозиёнаи шарм дили вайро бизанад, то аз ранҷи дил он мол бидиҳад ва миёни он, ки ба зоҳир ба чӯб бизанад ва мусодира кунад. Ин ва амсоли ин бисёр аст ва касе, ки ҷуз фиқҳи зоҳир надонад андар ин пиндор бувад ва ин дақоиқ аз сари дин фаҳм накунад.

**Табақаи дуввум** — зоҳидон ва обидонанд ва аҳли пиндор низ андар миёни эшон бисёранд: гурӯҳе мағруранд бад-он ки ба фазоил аз фароиз

---

[1] Маъмури давлат.

[2] Замаи касеро аз воме барӣ кардан.

[3] Моли касеро ба ҷавру ситам ғасб кардан.

бозмонанд, чун касе, ки вайро васвасаи таҳорат бошад, ки бад-он сабаб намоз аз вақт бияфканад ва модару падару рафиқро сухани дурушт гӯяд ва гумони баъид андар наҷосати об ба наздики вай қариб бувад ва чун фаро луқмае расад, пиндорад ҳама чизе ҳалол аст ва бошад, ки аз ҳароми маҳз ҳазар накунад ва по бе поҳабла[1] бар замин нанихад ва ҳароми маҳз ҳамехӯрад ва сирати саҳоба фаромӯш кунад; ва Умар разийаллоҳу анҳу гуфт: «Ҳафтод бор аз ҳалол даст бидоштам аз бими он, ки андар ҳаром наяфтам ва бо ин ба ҳам аз сабӯи пиразане тарсо таҳорат кард, пас ин қавм эҳтиёти луқма бо эҳтиёти таҳорат овардаанд ва бошад, ки агар касе ҷомае, ки гозур шуста, бипӯшад, пиндоранд, ки гуноҳе азим аст ва расул алайҳиссалом ҷомае, ки куффор ба ҳадя фиристодандӣ, андар пӯшидӣ ва ҳар ҷома, ки аз ғанимати куффор биёвардандӣ, бипӯшидӣ, ӯ ва саҳоба ва ҳаргиз кас ҳикоят накард, ки бар об бар овардандӣ, балки силоҳи куффор бар миён бастандӣ ва бо он намоз кардандӣ ва нагуфтандӣ, ки бошад, ки об фаро оҳан дода бошанд ё лак[2] андар вай карда бошанд ё пӯст, ки пироста бошанд, ба шарти намоз накарда бошанд, пас ҳар кӣ андар меъда ва андар забон ва дигар аъзо ин эҳтиёт накунад ва дар ин муболиға кунад, зуҳакаи[3] шайтон бувад, балки агар ҳама ба ҷо оварад, чун ба об рехтан ба исроф расад, ё намоз аз аввали вақт даргузарад ҳам мағрур бошад ва ҳар кӣ ин эҳтиёт, ки андар китоби таҳорат гуфтаанд, ба ҷой тавонад оварад, кифоят бошад».

Ва гурӯҳе, ки васваса бар эшон ғолиб шавад андар нияти намоз, то бонг ҳамедоранд ё даст ҳамеафшонанд, бошад, ки ракъати аввал фавт кунанд ва ин миқдор надонанд, ки нияти намоз ҳамчунон нияти вом гузоридан ва закот додан аст ва ҳеч кас аз эшон закот дигарбора бинадиҳанд ва вом дигарбора надиҳанд бар васвасаи ният. Ва гурӯҳеро васваса андар ҳуруфи сураи Алҳамд бувад, то аз махориҷ берун оваранд ва вайро дил бо маънӣ бояд дошт, то ба вақти **Алҳамд**ҳама шукр гардад, ба вақти **ийёка наъбуду**ҳама тавҳид ва аҷз гардад ва ба вақти **иҳдино**ҳама тазаррӯъ гардад ва вай дили ҳама бо он дорад, то ин **ийёка** аз махраҷ берун ояд, чун касе, ки аз подшоҳе ҳоҷат хоҳад хост, ҳамегӯяд айюҳа-л-амир? Ва ин ба қувват ҳамегӯяд, то инҳо дуруст гӯяд ва мими амир дуруст гӯяд, шак нест, ки мустаҳақ силӣ ва мақт бувад ва гурӯҳе ҳар рӯз хатме кунанд ва Қуръон ба ҳазрама[4]ҳамехонанд ва ҳамедаванд ба сари забон ва дил аз он

[1] Попӯш, кафш.
[2] Модаи часбандае, ки бо он дастаи шамшерро бичаспонанд.
[3] Асбоби ханда.
[4] Ба шитоб хондан.

ғофил ва ҳама ҳиммати эшон он, ки то хатме бар хештан шумуранд, ки мо чунин хатм кардем ва имрӯз чандин ҳафтяки Қуръон хондаем ва надонанд, ки ин Қуръон номаест, ки ба халқ набиштаанд, андар вай амру наҳй ва идда ва ваъид ва ваъз ва тахвиф ва андоз меёбад, ки ба вақти ваъид ҳама хавф гардад ва ба вақти ваъд ҳама нишот гардад ва ба вақти масал ҳама эътибор гардад ва ба вақти ваъз ҳама гӯш гардад ва ба вақти тахвиф ҳама ҳарос гардад ва ин ҳама аҳволи дил аст, бад-он ки сари забони ҳама ҷунбонад, андар он чӣ фоида бошад? Масали вай чун касе бошад, ки подшоҳе ба вай номае нависад ва андар вай фармонҳо бувад, вай бинишинад ва нома азбар бикунад ва ҳамехонад ва аз маъонии он ғофил; ва гурӯҳе ба ҳаҷ шаванд ва муҷовир бинишинанд ва рӯза фаро гиранд ва ҳаққи рӯза бигузоранд ба нигоҳдошти дилу забон ва ҳаққи роҳ бигузоранд ба талаби зоди ҳалол ва ҳамеша дили эшон бо халқ бошад, ки эшонро аз муҷовирон шиносанд ва гӯянд мо чандин мавқуф биистодаем ва чандин сол муҷовир биистодаем ва ин миқдор надонистанд, ки андар хонаи хеш бо шавқи Каъба беҳтар аз он, ки дар Каъба бо шавқи риёи он, ки халқ бидонанд, ки вай муҷовир аст ё тамаъи он, ки чизе ба вай диҳанд ва бо ҳар луқмае, ки меситонад, бухле андар вай падид ояд, ки тарсад, ки касе аз вай биситонад ё бихоҳад.

Ва гурӯҳе дигар роҳи зӯҳд гиранд ва либоси дурушт пӯшанд ва таом андак хӯранд ва андар мол зоҳид бошанд ва андар ҷоҳ ва қабул зоҳид набошанд, халқ бад-эшон табаррук ҳамекунанд ва бад-он шод ҳамебошанд ва ҳоли хеш андар чашми халқ ороста ҳамекунанд ва ин қадар бидонанд, ки ҷоҳ зиёнкортар аз мол аст ва тарки вай гуфтан душвортар аст, ки ҳама ранҷҳо кашидан ба умеди ҷоҳ осон бувад ва зоҳид он бошад, ки ба тарки ҷоҳ бигӯяд ва бошад, ки вайро касе чизе диҳад фаро напазирад, ки набояд ки гӯянд зоҳид нест. Ва агар вайро гӯянд, ки андар зоҳир фаро ситон ва андар сар фаро дарвеши мустаҳақ деҳ, бар вай саъбтар бувад аз куштан, агарчи аз ҳалол бувад, ки он гоҳ мардумон пиндоранд, ки вай зоҳид нест бо ин ба ҳам, ки ҳурмати тавонгарон пеш дорад аз ҳурмати дарвешон ва эшонро муроот кунад ва ин ҳама ғурур бошад.

Ва гурӯҳе дигар ҳама аъмоли зоҳир ба ҷой оваранд, то рӯзе ба мисли ҳазор ракъат намоз кунанд ва чандин ҳазор тасбеҳ кунанд ва шаб бедор доранд ва рӯз ба рӯза бошанд, валекин мурооти дил накунанд, то аз ахлоқи бад пок шавад ва ботини эшон пуркибру ҳасад ва риёву уҷб бошад ва бо халқи Ҳақ таъоло ба хашм сухан гӯянд ва гӯӣ бо ҳар яке хашме ва ҷанге доранд ва ин надонанд, ки хӯи бад ҳама ибодотро ҳабта

кунад ва ботил гардонад ва сари ҳама ибодатҳо хулқи некӯ аст ва ин мудбир гӯӣ, ки миннате аз ибодати худ бар халқҳамениҳад ва ба чашми ҳақорат ҳаменигарад ба ҳамгинон ва хештан аз халқ фароҳам гирад, то касе хеш ба вай боз назанад ва ин қадар надонад, ки сари ҳама зоҳидон ва обидон пайғамбар бувад саллаллоҳу алайҳи ва саллам ва аз ҳама ҷаҳон кушодарӯтар ва хушхӯтар бувад ва ҳар кӣ шӯхгинтар будӣ, ки ҳама хештан аз вай фаро гирифтӣ, расул алайҳиссалом ӯро ба наздики хеш бинишондӣ ва даст фаро вай додӣ ва кадом аҳмақ бувад аҳмақтар аз он, ки бартар аз устод дӯкон гирад?! Ин салимдилон чун шаръи пайғамбар варзанд ва сирати вайро хилоф кунанд, чи аҳмақӣ бошад аз ин бештар?!

**Табақаи саввум** — сӯфиёнанд ва андар миёни ҳеч қавм чандон ғурур набошад, ки андар миёни эшон, ки ҳарчанд роҳ бориктар бошад ва мақсуд азизтар бувад, ғурур бештар роҳ ёбад:

Ва аввали тасаввуф он аст, ки се дараҷа ҳосил карда бувад, **яке он, ки** нафси вай мақҳур шуда бошад ва андар вай на шаҳват монда бувад ва на хашм. На он ки аз асли бишуда бувад, валекин мағлуб шуда бошад ва аҳли он қалъаро накушанд, валекин мунқод шаванд, қалъаи синаи вай ҳам чунин бар дасти султони шаръ фатҳ афтода бувад; **дуввум он, ки** ин ҷаҳон ва он ҷаҳонро аз пеш бархоста бувад ва маънии ин он аст, ки аз олами ҳиссу хаёл баргузашта бувад, ки ҳар чӣ андар ҳиссу хаёл ояд, баҳоимро андар он ширкат аст ва ҳама насиби шаҳвату шикам ва фарҷ аст ва биҳишт низ насиби он олами ҳиссу хаёл берун нест, ки ҳар чӣҷиҳатпазир бувад ва хаёлро бо вай кор бошад, наздики вай ҳамчунон шуда бувад, ки гиёҳ наздики касе, ки лавзина ва мурғбирён ёфта бувад, чи бидониста бувад, ки ҳар чӣ андар ҳиссу хаёл ояд, хасис аст ва насиби аблаҳон бошад: ва аксару аҳли-л-ҷаннати-л-булҳу[1], **саввум он, ки**ҳамагӣ вайро Ҳақ таъоло ва ҷалоли ҳазрати вай гирифта бувад ва ин он бошад, ки ҷиҳатро ва маконро ва ҳисрову хаёлро бо вай ҳеч кор набувад, балки хаёл ва ҳис ва илмеро, ки аз ин хезад, бо вай ҳамчунон кор бошад, ки чашмро бо овоз ва гӯшро бо алвон, ки ба зарурат аз он бехабар бувад, чун бад-ин ҷо расид, ба сари кӯи тасаввуф расид ва варои ин мақомот ва аҳвол бошад вайро бо Ҳақ таъоло, ки аз он иборат душвор тавон кард: то гурӯҳе иборат аз он бегонагӣ ва иттиҳод кунанд ва гурӯҳе ба ҳулул[2] кунанд ва ҳар киро қадам андар илм росих набошад ва он ҳол ӯро пайдо ояд, тамомии он маънӣ иборат натавон кард ва ҳар чӣ гӯяд, сареҳи куфр намояд ва он андар нафси хеш

[1] Бештари мардуми биҳишт нодононанд.

[2] Дохил шудани чизе дар чизи дигар. Ҳулулиён он касонанд, ки Худоро дар шахсе ё шайъи муайян дохил медонанд.

ҳақ бувад, валекин вайро қудрати иборат набувад аз он, ин аст намудоре аз кори тасаввуф ва акнун нигоҳ кун, то ғурур ва пиндори дигарон бинӣ:

Гурӯҳе аз эшон беш аз муραққаъ ва саҷҷода ва сухани томот надиданд, он бигирифта бошанд ва ҷомаи тасаввуф ва сирати зоҳири эшон бигирифта ва ҳамчун эшон бар сари саҷҷода ҳаменишинанд ва сар ҳамефурӯ баранд ва бошад, ки васвасаи хаёле, ки андар пеш ҳамеояд, сар ҳамеҷунбонанд ва ҳамепиндоранд, ки кори эшон худ он аст, ин чун пиразани оҷиз бувад, ки кулоҳ бар сар ниҳад ва қабо дар банди ду силоҳ андар пӯшад ва биёмӯхта бошад, ки муборизон андар масоф ҷанг чун кунанд ва шеър ва раҷаз чун гӯянд ва ҳама ҳаракоти эшон бидониста бувад, чун пеши султон шавад, то номи вай андар ҷарида бинависанд, султон бувад, ки ба ҷома ва сурат нанигарад, бурҳон хоҳад вайро бараҳна кунад ё касе муборизе фармояд, пирзане заиф мудбир бинад, бифармояд, то вайро фаро пои пил афкананд, то низ ҳеч кас заҳраи он надорад, ки ба ҳазрати чунин подшоҳе истихфоф кунад.

Ва гурӯҳе бошанд, ки аз ин низ оҷиз оянд, ки заййи[1] зоҳири эшон нигоҳ доранд: ҷомаи халақ напӯшанд ва муραққаъҳои некӯранг ва куҳлӣ[2] ба даст оваранд ва худ пиндоранд, ки чун ҷома ранг карданд, ин кифоят бувад, надонанд, ки эшон ҷомаи удӣ[3] аз он карданд, ки андар мусибате буданд андар дин, ки кабуд бар он лоиқ бувад, ин мудбир чун чунон мустағриқ нест, ки ба ҷома шустан напардозад ва чунон мусибатзада нест, ки ҷомаи сӯг[4] дорад ва чунон оҷиз нест, ки ҳар куҷо ҷома бидарад, хирқа андар вай диҳад, то муραққаъ[5] шавад, балки фӯтаҳои нав ба қасд пора кунад, то муραққаъ дӯзад, андар зоҳири сурат низ ба эшон мувофиқат накарда бошад, ки аввал муραққаъдор Умар бувад разийаллоҳу анҳу, ки бар ҷомаи вай чаҳордаҳ пора бардӯхта бувад ва баъзе аз он адим бувад.

Ва гурӯҳе дигар аз ин қавм батар бошанд, ки чунон ки тоқати ҷомаи ҷарида[6] ва мухтасар надоранд, тоқати гузоридани фароиз ва тарки маъсият низ надоранд, барги он надоранд, ки ба фақр бар хештан иқрор диҳанд, ки андар дасти шайтон ва шаҳавот асиранд, гӯянд: кори дил дорад ва ба сурат назар нест ва дили мо ҳамеша андар намоз аст бо Ҳақ таъоло ва моро бад-ин ибодат ва аъмол ҳоҷат нест, ки барои муҷоҳидат касоне фармудаанд, ки эшон асиранд ва моро нафс бимурдааст ва дини

---

[1] Ҳайъат ва шакли зоҳир.

[2] Сурмаӣ.

[3] Ба ранги кадар ва тор.

[4] Азо ва мотам.

[5] Васладор, дарбеҳдор.

[6] Муҳаққар ва мухтасар.

мо ду қулла шудааст, ки ба чунин чизҳо олуда нашавад ва мутағайййир нагардад ва чун ба обидон нигаранд, гӯянд ин муздурони бемузданд ва чун ба уламо нигаранд, гӯянд инон андар банди ҳадисанд ва роҳ фаро ҳақиқат надонанд ва чунин қавм куштанианд ва кофиранд ва хуни эшон бо ҷимоъи уммат мубоҳ аст.

Ва гурӯҳе дигар ба хидмати сӯфиён бархезанд ва ҳақиқати хидмат он бувад, ки касе худро фидои ин қавм кунад ва ба ҷумлагӣ худро фаромӯш кунад андар ишқи эшон, чун касе аз эшон машғалае созад, то ба сабаби эшон моле ба даст орад ва эшонро табъи хеш созад, то номи вай ба хидмат берун шавад ва мардумон вайро ҳурмат доранд ва аз ҳар куҷо бошад, меситонад ҳалол ва ҳаром ва бад-эшон ҳамедиҳад, то бозори вай габоҳ нашавад ва пӯшида бимонад, ки мағрур ва фирефта бувад.

Ва гурӯҳе ҳастанд, ки эшон роҳи риёзат тамом бираванд ва шаҳвати худро мақҳур кунанд ва ҳамагӣ хештан ба Ҳақ таъоло диҳанд ва бар сари зикр андар завоя бинишинанд ва аҳволи эшонро намудан гирад, то аз чизе, ки хоҳанд, хабар ёбанд ва агар тақсир кунанд, танбеҳе бинанд ва бошад, ки пайғамбарон ва фариштагон ба сурати некӯ дидан гирад ва бошад, ки хештанро ба масал дар осмон бинад ва фариштагон бинад ва ҳақиқати ин кор, агарчи дуруст бувад, ҳамчун хобе бошад, ки дурусту рост бувад, валекин ин хуфтаро андар хаёл ояд ва он бедорро андар хаёл ояд ва вай бад-ин чунон ғарра шавад, ки гӯяд: ҳар чӣ андар ҳафт осмону замин бувад, чандин бор бар ман арза карданд ва пиндорад, ки ниҳояти кори авлиё худ ин аст ва вай ҳанӯз сари як мӯй аз аҷоиби сунъи Ҳақ таъоло андар офариниш надониста бошад, пиндорад, ки худ тамом шуд, ба шодӣ ин машғул шавад ва андар талаб фаротар нашаванд, бошад, ки он нафс, ки мақҳур шуда буд, андак андак падидор омадан гирад ва вай худ пиндорад, ки чун чунон чизҳо ба вай намуданд, вай худ аз нафси хеш эмин шуд ва ба камол расид ва ин ғуруре азим аст, балки бар ин ҳам эътимод набувад, эътимод бар он бувад, ки ниҳоди вай бигардад ва мутеъи шаръ шавад, ки ҳеч сифат вайро андар вай ҳеч тасарруф намонад. Шайх Абулқосим Гургонӣқадасаллоҳа рӯҳаҳу — гуфтааст, ки: бар об рафтан ва андар ҳаво шудан ва аз ғайб хабар додан ин ҳеч каромот набувад, ки каромот он бувад, ки касе ҳама умр гардад, яъне ҳамагии вай тавъ ва фармони шаръ шавад, ки бар вай ҳаром наравад ва ин эътимодро шояд; аммо ин дигар ҳама мумкин бувад, ки аз шайтон бувад; ки шайтонро низ аз ғайб хабар аст ва касоне, ки эшонро коҳин гӯянд, аз бисёрии корҳо хабар диҳанд ва чизҳое аҷиб бар эшон биравад. Ва эътимод бар ин аст, ки вай ва боисти вай бархезад ва шаръ ба ҷои он

бинишинад, агар бар шер натавонӣ нишаст, бок мадор, он саги ғасб, ки дар синаи ту аст, вайро чун дар зери пой овардӣ ва мақҳур кардӣ, бар шер нишастӣ; ва агар аз ғайб хабар натавонӣ дод, бок мадор, ки чун ғайб ва ғурури нафс бидонистӣ ва аз офат ва талбиси вай огоҳ шудӣ, ғайби ӯғайби туст, чун ғайби худ шинохтӣ, аз ғайб хабар ёфтӣ ва агар бар об натавонӣ рафт ва дар ҳаво натавонӣ парид, бок мадор, чун аз водиҳои дунёпарастӣ ва машғалаи дунё бозпас андохтӣ, бодия бигузоштӣ ва агар ба як бор пой бар забари кӯҳ натавонӣ ниҳод, бок мадор, ки агар пой бар як дирам шубҳат биниҳодӣ, ақабае бигузоштӣ, ки Ҳақ таъоло дар Қуръон ақаба инро гуфтааст: «Фало ақтаҳама-л-ъақабату ва мо адрока мо-л-ъақабату» ин аст баъзе аз анвоъи ғурур дар ин қавм ва тамом гуфтани он дароз шавад.

**Табақаи чаҳорум** — тавонгарон ва арбоби амволанд ва аҳли пиндор ва ғурур андар ин бисёранд: гурӯҳе мол бар масҷид ва работ ва пул харҷҳамекунанд ва бувад, ки аз ҳаром харҷ карда бошанд ва фариза он аст, ки бо Худованд диҳанд, андар иморат ҳамекунанд, то маъсият зиёдат шавад ва пиндоранд, ки коре бикарданд ва гурӯҳе аз ҳалол харҷ кунанд бар иморати хайр, валекин мақсуди эшон риё бошад, агар як динор харҷ кунанд, чунон хоҳанд, ки номи хеш бар хишти пухтае бар ҷо нависанд ва агар гӯянд манавис ё номе дигар бинавис, ки Худои таъоло хоҳад донист, ки ин ки кардааст, натавонад шунид ва нишони ин он бошад, ки андар қаробот ва ҳамсоягии вай касе бошад, ки ба як нон мӯҳтоҷ бувад ва дарвешон бошанд ва он бад-эшон фозилтар бувад ва натавонад дод, ки бар хишти пухта андар пешонии вай натавонад навишт: «Баноҳу-ш-шайху фалонун атолаллоҳу бақоҳу»[1].

Ва гурӯҳе моли ҳалол харҷ кунанд бо ихлос, валекин бар нақшу нигори масҷид ва пиндоранд, ки хайре аст, ки ҳамекунанд ва аз он ду фасод ҳосил ояд: яке он, ки дили мардумон андар намоз машғул ҳамебувад ва аз хушуъ бияфтад ва дигар он, ки эшонро низ мисли он андар хонаи хеш орзу кунад: дунё андар чашми эшон биёроста бувад ва пиндорад, ки хайре ҳамекунад. Ва расул алайҳиссалом гуфтааст: «Чун масҷид ба нигор кунӣ ва мусҳаф ба зару сим бикунӣ, дамор[2] бар шумо бувад». Ва ободонии масҷид ба дилҳои хозеъ бошад, ки аз дунё нуфур шуда бошад ва ҳар чӣ хузуъ бибарад ва дунё ороста кунад, андар дил вайронии масҷид бошад, пас ин мудбир масҷиде вайрон бикард ва ҳамепиндорад, ки коре бикардааст.

---

[1] Ин ҷоро фулон кас сохт, Худо умраш дароз кунод.

[2] Ҳалок.

Ва гурӯҳе дӯст доранд, ки дарвешонро дар сарой гирд кунанд, то овоза андар шаҳр афтад ё садақа ба касоне диҳанд, ки забоновар ва маъруф бошанд ё харҷ бар ҷамоате кунанд, ки андар роҳи ҳаҷ харҷ кунанд ё андар хонақоҳе, ки он ҳама бидонанд ва шукр гӯянд ва агар гӯӣ: ин дар сари фаро ятимон диҳӣ, фозилтар аз он, ки дар роҳи ҳаҷ харҷ кунӣ, натавонад, ки шурби вай сано ва шукри он қавм бувад ва пиндорад, ки хайре ҳамекунад. Яке бо Бушри Ҳофӣ машварат ҳамекард, ки ду ҳазор дирам аз ҳалол дорам, ба ҳаҷ хоҳам шуд, гуфт: «Ба тамошо ҳамешавӣ ё ба ризои Ҳақ таъоло?» Гуфт: «Ба ризои Ҳақ таъоло». Гуфт: «Бирав ва вом деҳ касеро ва бад-ӯ бигузор ё фаро ятим деҳ ё фаро марде муъил деҳ, ки он роҳат, ки ба дили мусулмоне расад аз сад ҳаҷ фозилтар аст, пас аз ҳаҷҷи ислом», гуфт: «Рағбати ҳаҷ бештар ҳамебинам андар дил». Гуфт: «Аз он аст, ки ин мол аз ваҷҳ ба даст овардаӣ, то бино ваҷҳ харҷ накунӣ, нафс қарор нагирад»;

Ва гурӯҳе худ чунон бахил бошанд, ки беш аз закот бинадиҳанд, он гоҳ он закоти ушр фаро касоне диҳанд, ки андар хидмати эшон бошанд, чун муаллим ва шогирд, то ҳишмат ба иҷтимоъи эшон бар ҷое бошад, чун мударрис, ки закот ба толибилмони хеш диҳад ва чун аз дарси вай бишаванд, фаро надиҳанд ва ин ба ҷои иҷро бошад ва ҳамедонад, ки ба ивази шогирдӣҳамедиҳад ва ҳамепиндорад, ки закот бидод ва бошад, ки ба касоне диҳад, ки ба хидмати хоҷагон пайваста бошанд, ба шафоати эшон фаро диҳад, то ба наздики эшон миннате бошад, бад-ин қадар закот чандин ғараз хоҳанд, ки ҳосил кунанд ва бошад, ки шукр ва сано чашм доранд ва пиндоранд, ки закот ҳамедиҳанд?

Ва гурӯҳе дигар чунон бахил бошанд, ки закот низ надиҳанд ва мол нигоҳ доранд ва даъвии порсоӣҳамекунанд ва шаб намоз кунанд ва рӯз рӯза доранд: масали эшон чун касе бувад, ки вайро дарди сар бувад тало[1] бар пошна ниҳад. Ин мудбир надонад, ки бемории вай бухл аст на бисёр хӯрдан ва илоҷи он харҷ кардан аст, на гуруснагӣ кашидан, ин ва амсоли ин ғурури арбоби амвол аст ва ҳеч синф аз ин раста набошанд, магар он ки илм ҳосил кунанд, чунин ки андар ин китоб аст, то офати тоат аз ғурури нафс ва макри шайтон бишиносанд, он гоҳ дӯстии Ҳақ таъоло барояшон ғолиб бувад ва дунё аз пеши эшон бар хоста бошад, илло ба қадри зарурат ва марг андар пеши хеш ниҳода бошанд ва ҷуз ба истеъдоди он машғул набошанд ва ин осон бувад бар ҳар, ки Худованд ҷалла ҷалолаҳу бар вай осон кунад «Ваффақаналлоҳу лимо туҳиббу ва тарзо».

[1] Давои молиданӣ.

Тамом шуд рукни «Муҳликот»-и «Кимиёи саодат», вал-ҳамду лиллоҳи раббил-оламина ва саллаллоҳу ъало Муҳаммадин ва олиҳи ва саҳибаҳу-л-ахйори.

## РУКНИ ЧАҲОРУМ

### Аз аркони мусулмонӣ андар мунҷиёт аз ҷумлаи китоби «Кимиёуссаодат»

### Ва ин низ даҳ асл аст

**Асли аввал** — андар тавба;
**Асли дуввум** — андар сабру шукр;
**Асли саввум** — андар хавфу риҷо;
**Асли чаҳорум** — андар фақру зӯҳд
**Асли панҷум** — андар нияту садақа ва ихлос;
**Асли шашум** — андар муҳосабат ва муроқибат;
**Асли ҳафтум** — андар тафаккур;
**Асли ҳаштум** — андар тавҳид ва таваккул;
**Асли нӯҳум** — андар шавқ ва муҳаббат
**Асли даҳум** — андар зикри марг ва аҳволи охират.

## АСЛИ АВВАЛ

### Дар тавба аст

**Бидон, ки** тавба ва бозгаштан ба Ҳақ таъоло аввалқадами муридон аст ва бидояти роҳи соликон аст ва ҳеч одамеро аз ин чора нест: чи пок будан аз гуноҳ аз аввали офариниш то ба охири кори фариштагон аст ва мустағриқ будан дар маъсият ва мухолифат ҳамаи умр пешаи шайтон аст ва бозгаштан аз роҳи маъсият бо роҳи тоат ба ҳукми тавбаву надомат кори Одам ва одамиён аст, ҳар кӣ ба тавба гузаштаро тадорук кунад, насаби хеш ба Одам дуруст кард; аммо ҳама умр андар тоат гузоштан худ одамиро мумкин нест: чи вайро, ки биёфариданд андар ибтидо ноқис офариданд ва бе ақл ва аввал шаҳватро бар вай мусаллат карданд, ки олати шайтон аст ва он ақл, ки хасми шаҳват ва нури ҷавҳари фариштагон аст, пас аз он офариданд, ки шаҳват муставлӣ шуда буд ва қалъаи сина ба тағаллуб фурӯ гирифта буд ва нафс бо вай улфат гирифта ва хӯ карда, пас ба зарурати ақл, ки пайдо омад ба тавба ва муҷоҳида ҳоҷат афтод, то ин қалъа фатҳ афтад ва аз дасти шайтон берун ояд, пас тавба зарурати одамиён аст ва аввалқадами соликон аст, пас аз бедорӣ, ки ҳосил ояд аз нури шаръ ва ақл, то бад-он роҳ аз бероҳӣ бишиносад, ҳеч фариза нест ҷуз тавба, ки маънии вай бозгаштан аст аз бероҳӣ ва омадани боз роҳ.

### Фазилат ва савоби тавба

**Бидон, ки**Ҳақ таъоло ҳамаи халқро ба тавба фармудааст ва гуфта: «Ва тубу илаллоҳи ҷамиъан аййуҳа-л-мӯъминуна саъаллакум туфлиҳуна», гуфтааст: ҳар кӣ умеди фалоҳ дорад, тавба кунад. Ва расул алайҳиссалом гуфт: «Ҳар кӣ тавба кунад пеш аз он, ки офтоб аз ҷониби мағриб барояд, тавбаи вай пазируфтааст»; ва гуфт: «Пушаймонӣ тавба аст». Ва гуфт: «Андар роҳгузари мардум маистед, ки онро лофгоҳ гӯянд, ки кас бошад, ки биистад он ҷо ва ҳар кас, ки бигузарад, бар вай ханданд ва ҳар зан, ки фаро расад, андар вай суханҳои зишт ҳамегӯянд, аз он ҷо барнахезад, то он гоҳ ки дӯзах вайро воҷиб нагардад, магар тавба кунад». Ва расул алайҳиссалом гуфт: «Ҳар рӯз ҳафтод бор тавба кунам ва истиғфор кунам». Ва гуфт: «Ҳар кӣ аз гуноҳон тавба кунад, гуноҳи вай фаромӯш гардонад бар дасту пои вай вайро бар он ҷо, ки андар вай маъсият карда бошад, то чун ҳақро бинад, бар вай ҳеч гувоҳ набошад». Ва гуфт: «Худои таъоло

тавбаи банда фаро пазирад пеш аз он, ки ҷон ба ҳалқ расад ва андар ғарғар афтад». Ва гуфт: «Ҳақ таъоло дасти карам кушодааст касеро, ки ба рӯз гуноҳ кардааст, то ба шаб тавба кунад ва бипазирад ва касеро, ки ба шаб гуноҳ кунад ва то рӯз тавба кунад ва бипазирад, то он гоҳ, ки офтоб аз мағриб барояд». Ва Умар разийаллоҳу анҳу ҳамегӯяд, ки: расул алайҳиссалом гуфт: «Тавба кунед, ки ман рӯзе сад бор тавба мекунам». Ва гуфт: «Ҳеч одаме нест, ки на гуноҳкор аст, валекин беҳтарини гуноҳкорон тоибонанд». Ва гуфт: «Ҳар кӣ аз гуноҳе тавба кунад, ҳамчун касе бувад, ки аслан гуноҳ накардааст». Ва гуфт: «Тавба аз гуноҳ он аст, ки ҳаргиз бо сари он нашавӣ». Ва гуфт: «Ё Оиша, он, ки Худои таъоло мегӯяд: «Инна-л-лазина форақу динаҳум ва кону шийаъан ласта минҳум»[1] аҳли бидъатанд ва ҳар кӣ гуноҳ дорад, вайро тавба аст, магар мубтадеъро, ки эшонро тавба нест, ман аз эшон безорам ва эшон аз ман; ва гуфт: «Чун Иброҳимро алайҳиссалом ба осмон бурданд, мардеро дид, бо зане зино ҳамекард, бар эшон дуо кард, ҳалок шуданд, дигареро дид, ки маъсият ҳамекард, бар вай низ дуо кард, ваҳй омад, ки ё Иброҳим, бигузор то марг аз се коре, ки ҳосил ояд, ё тавба кунад бипазирам, ё истиғфор кунад, биёмурзам ва ё аз вай фарзанде ояд, ки маро пурсанд ва ман вайро дар кори ӯ кунам; Нашунидӣ, ки аз номҳои ман яке сабур аст?» Оиша разийаллоҳу анҳо ҳамегӯяд, ки расул алайҳиссалом гуфт, ки: «Ҳақ таъоло ҳеч бандаро пушаймонӣ надод аз гуноҳе, ки на вайро биёмурзад, пеш аз он, ки омурзиш хоҳад». Ва гуфт: «Аз ҷониби мағриб даре аст, паҳнои вай ҳафтодсола роҳ ё чиҳилсола роҳ, барои тавба кушодаанд, аз он рӯз боз, ки осмону замин биёфаридаанд; ва набинад дунё он гоҳ, ки офтоб аз мағриб барояд». Ва гуфт: «Рӯзи душанбе ва панҷшанбе аъмоли банда арз кунанд, ҳар кӣ тавба карда бошад, бипазиранд ва ҳар кӣ омурзиш хоҳад, биёмурзанд ва касоне, ки дилҳои пуркин доранд, ҳамчунон бигузоранд». Ва гуфт: «Тоиб ҳабиби Ҳақ таъоло аст; ва ҳар кӣ тавба карда ҳамчунон аст, ки гуноҳ накардааст». Ва гуфт саллаллоҳу алайҳи ва саллам: «Худои таъоло ба тавбаи банда шодтар аз он аст, ки марде аъробӣ андар бодияи хунхор сар фурӯ ниҳад ва бихусбад ва шутуре дорад ва таому зод ва ҳар чӣ дорад, бар пушти вай, чун бедор шавад шутур набинад, бархезад ва бисёр талаб кунад, то бими он бувад, ки аз ташнагиву гуруснагӣҳалок шавад ва дил аз ҷон баргирад, гӯяд бо ҷое шавам ва сар бар замин ниҳам, то бимирам, ба ҷои хеш ояд ва сар бар соид ниҳад, то бимирад, дар хоб шавад ва чун аз хоб андар ояд, шутурро бинад ба саломат бо зод ва роҳила бар сари вай истода». Хоҳад, ки шукр кунад ва гӯяд: «Ту Худоӣ ва

[1] Касоне, ки дини худро ганда карданд ва худ гурӯҳе буданд, ту аз онон нестӣ.

ман бандаи ту, аз шодӣғалат кунад забон ва гӯяд ту бандаи ва ман Худои ту, Ҳақ таъоло ба тавбаи бандаи хеш шодтар аз он мард бувад бад-он шутур ва таоми хеш!»

## Ҳақиқати тавба

**Бидон, ки аввал** тавба нури маърифат аст ва имон, ки падидор ояд ва аз он нур бинанд, ки гуноҳҳо заҳри қотил аст, чун нигоҳ кунад, ки вай аз ин заҳр бисёр хӯрдааст ва ба ҳалок наздик аст, ба зарурат пушаймон шавад ва ҳарос андар даруни вай падидор ояд, чун касе бидонад, ки заҳр бисёр хӯрдааст ба зарурат пушаймон шавад ва битарсад ва ба сабаби он ангушт ба гулӯ фурӯ барад, то қай кунад ва ба сабаби он ҳарос тадбири он ва доруи он кунад, ҳамчунин чун бинад, ки он шаҳват, ки рондааст, ҳамчун ангубин будааст, ки андар вай заҳр бошад, ки андар ҳол ширин бувад ва дар охир бигарояд, пушаймонӣ андар вай падидор ояд андар гузашта ва оташи хавф андар миёни ҷони вай афтад, хештанро ҳалок бинад ва аз ин оташи хавфу пушаймонӣ шараҳи шаҳват ва гуноҳ андар вай сӯхта шавад ва он шаҳват ба ҳасрат ба дил шавад ва азм кунад, ки гузаштаро тадорук кунад ва андар мустақбал низ бо сари он нашавад, либоси ҷафо берун кунад ва бисоти вафо бигустуронад ва ҳама ҳаракоту саканоти хеш ба дил кунад: пеш аз ин ҳама ба тарабу шодӣ ва ғафлат бувад, акнун ҳама гиристан ва андӯҳ ва ҳасрат бошад ва пеш аз ин муҳаббат бо аҳли ғафлат дошт, акнун бо аҳли маърифат бувад. Пас, нафси тавба пушаймонӣ аст ва асли вай нури маърифати имон аст ва фаръи вай ба дил кардани аҳвол аст ва нақл кардани ҷумла аҳволҳо ва андомҳо аз маъсият ва мухолифат ба мувофиқат ва итоат.

## Пайдо кардани он, ки тавба воҷиб аст бар ҳама кас ва андар ҳама вақт

Аммо он, ки тавба воҷиб аст бар ҳама кас ва дар ҳама вақт бад-он шиносӣ, ки: ҳар кӣ болиғ шуд ва кофир аст, воҷиб аст бар вай, ки аз куфр тавба кунад ва агар мусулмон аст ва мусулмонӣ ба тақлиди модар ва падар аст ва бар забон ҳамегӯяд ва ба дил аз он ғофил аст, воҷиб бувад, ки аз он ғафлат тавба кунад ва чунон кунад, ки дили вай аз ҳақиқати имон огоҳ шавад ва хабар ёбад ва бад-ин на он далел мехоҳам, ки андар калом гӯянд, наёмурзанд, ки он воҷиб нест бар ҳамгинон, лекин он, ки султони имон бар дили вай ғолиб ва қоҳир гардад, то ҳукм вайро бошаду бас ва

вайро ҳукм он вақт бувад, ки ҳар чӣ равад, андар мамлакати тани ҳама ба фармони имон бувад, на ба фамрони шайтон ва ҳар гаҳ, ки маъсият кунад, имон тамом набувад, чунон ки расул алайҳиссалом гуфт: «Кас зино накунад ва мӯъмин бувад андар вақти зино ва дуздӣ накунад ва мӯъмин бувад андар вақти дуздӣ». Ва аз ин на он мехоҳад, ки андар ин ҳол кофир аст, валекин имонро шаъб ва шохаҳои бисёр аст ва аз шохаҳои вай яке он бувад, ки бидонад, ки зино заҳри қотил аст ва ҳар кӣ донад, ки заҳр ҳамехӯрад, нахӯрад, пас андар он ҳол султони имон вайро аз он, ки зино муҳлик аст ва ҳазимат кардааст ё ба ғафлати он имон нопадид шудааст ё нури вай андар дуди шаҳват пӯшида бошад, пас бидонистӣ, ки аввал тавба воҷиб аст аз куфр ва агар кофир набувад, аз имон одате ва тақлиде, пас агар ин низ набувад, ғолиб он бувад, ки аз маъсияте холӣ набувад, аз он низ тавба воҷиб бувад ва агар ҳама зоҳир аз маъсият холӣ бикард ва ботини вай аз ҳасаду кибр ва риё ва амсоли ин муҳликот холӣ нест, ин ҳама ҷинояти дил аст ва усули маъосӣ аст ва аз ин ҳама тавба воҷиб аст, то ҳар яке аз ин бо ҳадди эътидол барад ва мар ин шаҳватро мутеъи ақлу шаръ гардонад ва ин муҷоҳидати дароз бувад ва агар аз ин низ холӣ бошад, аз васвос ва ҳадиси нафс ва андешаҳои нокарданӣ холӣ набувад ва аз ин ҳама тавба воҷиб аст ва агар аз ин низ холӣ бошад, ҳам аз ғафлат аз зикри Ҳақ таъоло андар баъзе аҳвол холӣ набувад ва асли ҳама нуқсонҳо фаромӯш кардани Ҳақ таъоло аст, агар ҳама андар як лаҳза бувад ва аз ин тавба кардан воҷиб аст, агар чунон шуд ба мисли ҳамеша бар сари зикру фикр аст ва холӣ нест, андар зикр ва фикр мақомот мутафовит аст, ки ҳар яке аз он дараҷот нақсонест ба изофат бо он ки фавқи он аст ва қаноат кардан ба дараҷаи нуқсон, бо он ки тамомтар аз он мумкин аст, айни хусрон аст ва тавба аз он воҷиб бувад; аз он бувад, ки расул алайҳиссалом гуфт: «Ман андар ҳар рӯз ҳафтод бор тавба кунам ва истиғфор кунам» ин буда бошад, ки кори меҳтар алайҳиссалом андар давом дар тараққӣ ва зиёдат бувад ва ба ҳар қадамгоҳ, ки расидӣ, камоле дидӣ, ки он қадамгоҳи пешин андар вай мухтасар будӣ, аз он қадамгоҳ гузашта тавба кардӣ ва истиғфор кардӣ, чи агар касе коре кунад, ки аз он дираме ба даст тавонад овард, чун ба даст оварад, шод шавад. Ва агар бидонад, ки диноре ба даст тавонад овард ва вай ба дираме қаноат карда, андӯҳгин шавад ва аз тақсири хеш ташвир хӯрад, то он гоҳ диноре ба даст оварад ва шод шавад, пиндорад, ки вароти ин худ нест, чун бидонист, ки гавҳаре ба даст тавонист овард, ки ҳазор динор арзад, ҳам ташвир хӯрад ва аз тақсири хеш пушаймон гардад, тавба кунад ва барои ин гуфтаанд: «Ҳасаноту-л-аброри саййиъоту-л-муқаррабина» камоли порсоён андар ҳаққи бузургон нуқсон

бувад, ки аз он истиғфор кунанд.

**Суол:** Агар касе гӯяд, аз куфр ва маъсият тавба кард, аз ғафлат ва тақсир андар ёфтани дараҷоти бузург тавба кардан аз фазоил аст на аз фароиз, чаро гуфтӣ, ки тавба аз он низ воҷиб аст?

**Ҷавоб** он аст, ки воҷиб ду қисм аст: яке андар фатвои зоҳир гӯем бар ҳад ва дараҷаи авоми халқ: он миқдор, ки агар бад-он машғул шаванд, олим вайрон нашавад ва ба маишати дунё пардозад ва ин он бувад, ки эшонро аз азоби дӯзах бираҳонад; ва воҷиби дуввум — он бувад, ки умуми халқ тоқат надоранд, ҳар кӣ бад-он қиём накунад, аз азоби дӯзах раста бошад, валекин аз азоби ҳасрати фавқи хеш раста набошад, чун андар охират қавме бинад, фавқи хеш, чунон ки ситора бинад андар осмон, он ғабну ҳасрат, ки бо вай гардад, ҳам азобе бошад, ин тавба, ки гуфтем воҷиб аст андар халос аз ин азоб ва чунон ки ҳамебинем андар ин ҷаҳон, ки чун якеро аз Қуръон зиёдат дараҷае ва ҷоҳе падид ояд, ҷаҳон бар он дигарон танг ва торик ҳамешавад ва аз ғабну ҳасрат оташе андар миёни ҷони вай афтад. Агарчи аз азоби чӯб задан ва даст буридан ва мусодира кардан растааст; ва бад-ин сабаб рӯзи қиёматро рӯзи тағобун хондааст, ки ҳеч кас аз ғабне холӣ набошад: он, ки тоат накард, то чаро накард ва он ки кард, то чаро бештар накард. Ва аз ин бувад, ки роҳи анбиё ва авлиё он будааст, ки ҳар чӣ тавонистаанд, аз тоат ҳеч бознагирифтаанд, то фардо ҳасрати тақсир набувад. Чи гӯӣ, расул алайҳиссалом хештанро гурусна ҳамедошт, намедонист, ки нон хӯрдан ҳаром нест? То Оиша разийаллоҳу анҳо ҳамегӯяд: «Даст ба шиками вай фуруд овардам, маро бар вай раҳмат омад ва бигиристам ва гуфтам: ҷони ман фидои ту бод, чи бувад агар аз ин таоми дунё сер бихӯрӣ?» Гуфт: «Ё Оиша, бародарони ман авлавулазм аз пеши ман бирафтанд ва кароматҳо ва дараҷатҳо ёфтанд, тарсам, ки аз дунё насиби дараҷаи ман камтар бошад аз они эшон. Рӯзе чанд сабр кунам, дӯсттар дорам аз он ки аз бародарони хеш бозмонам». Исо алайҳиссалом бихуфт, санге фаро зери сар гирифт, иблис гуфт вайро: «На ба тарки дунё гуфтаӣ, акнун пушаймон гаштӣ?» Гуфт: «Чӣ кардам?» Гуфт: «Санг зери сар ниҳодӣ ва танаъъум кардӣ, он санг бияндохт?» Гуфт: «Ин низ бо дунё ба ту бигузоштам». Ва расул алайҳиссалом широки наълайн нав карда буд, чун андар чашми вай мункир омад, бифармуд, то он кӯҳна бозоварданд. Ва Сиддиқ разийаллоҳу анҳу чун шир бихӯрд, бидонист, ки андар вай шубҳате буда, ангушт ба гулӯ фурӯ бурд, то бими он бувад, ки ҷон бо он ба ҳам барояд, чи гӯӣ, надонист, ки андар фатвои зоҳири омма ин воҷиб нест. Валекин фатвои омма дигар аст ва хатари кор, ки сиддиқон дида

бошанд, дигар ва орифтарин халқи Худои таъоло ба Худой ва ба макри Худой эшонанд, гумон мабар, ки ба ҳарза ин ранҷҳо бар худ ниҳоданд, иқтидо бад-эшон кун ва андар фатвои омма маёмез, ки он ҳадисе дигар аст.

Пас, аз ин ҷумла бишинохтӣ, ки банда ба ҳеч ҳол аз тавба мустағнӣ нест ва аз ин аст, ки Бӯсулаймони Доронӣ — раҳматуллоҳи алайҳи — ҳамегӯяд: «Агар банда бар ҳеч чиз нагиряд, магар бар он ки зоеъ кардааст аз рӯзгори хеш, то ин ғоят, худ ин андӯҳи тамом аст, то вақти марг, пас чи гӯӣ андар касе, ки мустақбал низ чун гузашта зоеъ ҳамекунад». Ва бидон, ки ҳар кӣ гавҳаре нафис дорад ва аз вай зоеъ шавад, вайро ҷое гиристан бошад ва агар бо он ки зоеъ шуд, низ сабаб уқубат ва балои вай гардад, гиристан зиёдат шавад, ҳар нафасе аз умр гувоҳе аст, ки бад-он саодати абад сайд тавон кард, чун касе андар маъсият кунад, то сабаби ҳалоки вай шавад, ҳоли вай чи гуна бувад, агар аз ин маъсият хабар ёбад?! Валекин ин маъсияте аст, ки хабар он вақт ёбад, ки ҳасрат суд надорад ва ин ки Ҳақ таъоло ҳамегӯяд: «Ва анфақу миммо разақнокум мин қабли ан йаъати аҳадакуму-л-мавту файақулу рабби лав ло аххартани илло аҷалин қарибин фа-ассаддақа ва акун мина-с-солеҳина». Гуфтаанд, ки: маънии он оят он аст, ки банда андар вақти марг малакулмавтро бинад ва бидонад, ки вақти рафтан аст, ҳасрате, бар дили вай фуруд ояд, ки онро ниҳоят набошад, бигӯяд: ё малакулмавт як рӯз маро мӯҳлат деҳ, то тавба кунам ва узр хоҳам, гӯяд: рӯзҳои бисёр пеши ту буд, кунун умр бирасид ва ҳеч намонд, гӯяд як соат мӯҳлат деҳ, гӯяд соатҳо бирасид, ҳеч соат намонд, чун аз тавба кардани он шарбати навмедӣ бичашид, асли имони вай андар изтироб афтод, агар ва-л-ийозу биллоҳ вайро андар азал шақовате ҳукм карда бошанд, имони вай бар хатар бувад бе шак ва бадбахт гардад ва агар ба саодат ҳукм карда бошанд, асли имони вай ба саломат бувад ва аз ин гуфт ҳақ азза ва ҷалла: «Ва лайсати-т-тавбату лиллазина йаъмалуна-с-саййиъоти ҳатто изо ҳазара аъадаҳуму-л-мавту қола инни тубту-л-она»[1] ва чунин гуфтаанд, ки: Худойро таъоло бо ҳар бандае ду сирр аст: яке он вақт, ки аз модар андар вуҷуд ояд, гӯяд, туро биёфаридам пок ва ороста ва умр ба амонат ба ту супурдам, гӯш дор, то ба вақти марг бозсупорӣ ва дигар ба вақти марг гӯяд: бандаи ман андар амонат чӣ кардӣ? Агар нигоҳ доштӣ, ҷазои он биёбӣ ва агар зоеъ кардӣ, сохта бош, ки дӯзах андар интизор аст.

[1] Тавба ба ҳоли касе судманд нахоҳад буд, ки дами марг кори бад мекунанд ва чун маргро бинанд гӯянд акнун ба Худой боз гашт кунам.

## Пайдо кардани қабули тавба

Бидон, ки чун тавба ба шарти хеш бувад ба зарурат мақбул бувад, чун тавба бикардӣ, андар қабул ба шак мабош, андар он ба шак бош, то тавба ба шарт ҳаст ё на ва ҳар кӣҳақиқати дили одамӣ бишинохт, ки чист ва алоқаи вай бо тан бишинохт, ки бар чи ваҷҳ аст ва муносибати вай бо ҳазратулваҳият, ки чӣ гуна аст ва ҳиҷоби вай аз он ба чист, андар шак набошад, аз он ки гуноҳ сабаби ҳиҷоб аст ва тавба сабаби қабул: чи дили одамӣ андар асли хеш гавҳари пок аст, аз ҷинси гавҳари фариштагон ва чун оинаи ҳазрати Илоҳият андар вай бинамояд, чун аз ин олам берун шавад, зангор нагирифта ва ба ҳар маъсияте, ки мекунад, зулмате бар рӯи оина менишинад ва ба ҳар тоате, ки мекунад, нуре ба дил мепайвандад ва он зулмат маъсиятро аз дил дур мекунад ва он ҳама осори анвори тоат ва зулмати маъосӣ бар оинаи дил мутаоқиб ҳамебошад, чун зулмат бисёр шуд ва тавба кард, анвори тоот он зулматро ҳазимат кунад ва дил бо сафо ва покии хеш шавад, магар ки чандон асрор карда бошад, ки зангор ба ҷавҳари дил расида бошад ва андар вай ғавс карда, ки низ илоҷ напазирад, чун оинае, ки зангор андар ботини вай шуда бошад, аз чунин дил худ тавба кардан наёяд, магар ки забон гӯяд тавба кардам ва дил ҳеч хабар надорад ва дар вай ҳеч таъсир накунад ва ҳамчунон ки ҷомаи шухгин ба собун бишӯӣ, пок шавад, дил аз маъосии зулмат ба анвори тоат пок шавад ва барои ин гуфт расул алайҳиссалом: «Аз паси ҳар зиштӣ некӯие кун, то онро маҳв кунад». Ва гуфт: «Агар чандон гуноҳ кунӣ, ки ба осмон расад, лекин тавба кунӣ, бипазирад». Ва гуфт: «Банда бошад, ки ба сабаби гуноҳ ба биҳишт шавад». Гуфтанд: «Чӣ гуна?» Гуфт: «Гуноҳе бикунад ва аз он пушаймон шавад ва он андар нафс ва чашми вай бимонад, то ба биҳишт шавад». Ва гуфт, ки: «Иблис гӯяд, кошкӣ ман вайро андар гуноҳ наяфкандаме». Ва расул алайҳиссалом гуфт: «Ҳасаноти саййиъотро чунон маҳв кунад, ки оби шух ҷомаро». Ва гуфт: «Чун иблис малъун шуд, гуфт ба иззати ту, ки аз дили одамӣ берун наёям, то ҷон андар тан бувад». Ҳақ таъоло гуфт: «Ба иззати ман, ки дар тавба бар ӯ набандам, то ҷон андар тани вай бувад». Ҳабаше пеши расул омад саллаллоҳу алайҳи ва саллам гуфт: «Бар ман фавоҳиш[1] бисёр рафтааст, маро тавба пазирад?» Гуфт: «Пазирад». Чун бирафт, бозгашту гуфт: «Бад-он вақт, ки он ҳамекардам, маро ҳамедид?» Гуфт: «Дид». Ҳабашӣ яке наъра бизаду бияфтод ва ҷон бидод. Фузайли Айёз — раҳматуллоҳи алайҳи — ҳамегӯяд, ки Ҳақ таъоло гуфтааст яке аз пайғамбаронро, ки:

[1] Гуноҳон, корҳои зишт.

«Башорат деҳ гуноҳкоронро, ки агар тавба кунанд, бипазирам ва битарсон сиддиқонро, ки агар ба адл бо эшон кор кунам, ҳамаро уқубат кунам». Талқ ибни Ҳабиб — раҳматуллоҳи алайҳи — ҳамегӯяд: ҳуқуқи Худои таъоло азимтар аст аз он ки бад-он қиём тавон кард, ҳаме бомдод бар тавба бархезад ва шомгоҳ бар тавба хусбад. Ҳабиб ибни Сабут — раҳматуллоҳи алайҳи — ҳамегӯяд, ки: гуноҳон бар банда арз кунанд, фаро гуноҳе расад, гӯяд оҳҳамеша аз ту метарсем, он гуноҳ андар кори вай кунанд бад-он сабаб, ки аз он тарсида бошад. Ва андар бани Исроил яке гуноҳи бисёр дошт, хост, ки тавба кунад ва надонист, ки пазирад ё на, вайро нишон доданд ба обидтарини рӯзгор, аз вай бипурсид, ки гуноҳ бисёр дорам, наваду нӯҳ касро куштаам, маро тавба бувад? Гуфт: «На». Вайро низ бикушт, сади тамом шуд, пас вайро нишон доданд ба олимтарини рӯзгор, рафт ва аз вай бипурсид, гуфт: «Маро тавба бувад, ки сад касро куштаам?» Гуфт: «Бувад, валекин бояд ки аз замини хеш ба ҷои дигар шавӣ, ки ин ҷой фасод аст, ба фулон ҷой рав, ки он ҷой салоҳ аст». Вай бирафт ва андар миёни роҳ фармон ёфт, фариштагон азоб ва раҳмат андар ӯ хилоф карданд ва ҳар яке гуфт: «Аз вилояти ман аст». Ҳақ таъоло фармон дод, то он заминро бипаймуданд, вайро ба замини салоҳ наздиктар ёфтанд, як ба дасти фариштагони раҳмат ҷони вай бибурданд ва бад-ин маълум шуд, ки шарт нест, ки каффаи саййиъот холӣ бувад аз гуноҳ. Лекин бояд ки каффаи ҳасанот зиёдат бувад, агар ҳама ба миқдори андак бошад, ки бад-он наҷот ҳосил ояд.

## Пайдо кардани гуноҳи сағоир ва кабоир

Бидон, ки тавба аз гуноҳ бувад ва гуноҳҳарчанд сағиратар бошад, саҳлтар бувад, чун асрор накунад ва андар хабар аст, ки намозҳои фариза каффорати ҳамаи гуноҳон аст, магар кабоир ва намози ҷумъа каффорат аст ҳама гуноҳонро, то ба ҷумъа, магар кабоир. Ва Ҳақ таъоло гуфтааст: «Ин таҷтанибу кабоира мо тунҳавна ъанҳу нукаффира ъанкум саййиъотикум,— агар кабоир даст бидоред, сағоир афв кунам». Пас, фариза аст ба донистан, ки кабоир кадом аст ва саҳобаро дар ин хилоф аст: баъзе гуфтаанд, ки ҳафт аст ва баъзе гуфтаанд, ки бештар аст ва баъзе гуфтаанд, ки камтар. Ва Ибни Аббос бишунид, ки Ибни Умар ҳамегӯяд разийаллоҳу анҳум, ки: «Кабоир ҳафт аст». Гуфт: «Ба ҳафтод наздиктар аст аз он ки ба ҳафт». Ва Бӯтолиб, ки қувватулқулуб кардааст, ҳамегӯяд: «Аз ҷумлаи ахбор ва ақволи саҳоба ҷамъ кардаам ҳафдаҳ кабира аст, чаҳор андар дил: куфр ва азми исрор кардан бар маъсият, агарчи сағира

бувад — чунон ки касе кори бад ҳамекунад ва андар дил надорад, ки ҳаргиз тавба кунад — ва дигар навмедӣ аз раҳмат, ки онро қунут гӯянд ва дигар эминӣ аз макри Худои таъоло, чунон ки сокин шавад, ки ман худ эмин шудаам; ва чаҳор андар забон: **яке** гувоҳии зур[1], ки ҳаққе андар он ботил шавад, **дигар**қазафи[2] сареҳ, чунон ки ҳад андар он воҷиб ояд, **саввум** савганд ба дурӯғ, ки бад-он моле ё ҳаққе аз касе бибарад, **чаҳорум**ҷодуӣ, ки он низ ба калимоте бошад, ки бар забон биравад; ва се андар шикам: **яке** хӯрдани ҳар чӣ мастӣ оварад ва **дигар** моли ятим хӯрдан, **саввум** рибо хӯрдан ва додан; ва ду андар фарҷ: зино ва лавота ва ду андар даст, куштан ва duздӣ кардан бар ваҷҳе, ки ҳад воҷиб ояд ва яке андар по ва он гурехтан аст аз сафи кофирон, чунон ки яке аз ду бигурезад ва даҳ аз бист, аммо чун зиёдат шаванд, гурехтан раво бувад ва яке андар ҷумлаи тан: ва он ҳуқуқи модару падар аст».

Ва бидон, ки ин бад-он бидонистаанд, ки баъзе андар вай ҳад воҷиб аст ва баъзе ба он ки андар Қуръон андар вай таҳдиди азим аст ва андар тафсили он тасарруфе ҳаст, ки андар китоби «Эҳё» бигуфтаем ва ин онро эҳтимол накунад ва мақсуд аз бидонистани ин он аст, то андар ин китоб эҳтиёти бештар равад. Ва бибояд донистан, ки асрор бар сағира кабира бувад ва агарчи гӯем, ки фароиз каффорат бувад сағоирро, хилоф нест, ки агар донге мазлима андар гардан дорад, каффорат накунад, то аз ӯҳда берун наёяд ва бознадиҳад. Ва бар ҷумла ҳар маъсият, ки ба Ҳақ таъоло таъаллуқ дорад ба афв наздиктар аст аз он ки ба мазолими халқ таъаллуқ дорад. Ва дар хабар аст, ки девони гуноҳон се аст: девоне, ки наёмурзанд ва он ширк аст ва девоне, ки биёмурзанд ва он гуноҳ бувад, ки миёни банда ва Ҳақ таъоло бувад ва девоне, ки фурӯ нагузоранд ва он девони мазолими бандагон аст ва бидон, ки ҳар чӣ бад-он ранҷи мусулмоне ҳосил ояд, андар ин ҷумла бошад, агар дар нафс бувад ва агар андар мол бувад ва агар андар мурувват бувад ва агар андар ҳишмат ва агар андар дин, чунон ки касе халқро даъват кунад ба бидъат, то дини эшон бибарад ва ё касе, ки маҷлис кунад ва суханҳо гӯяд, ки халқ бар маъсият дилер шавад.

## – ФАСЛ –
## Пайдо кардани он чи сағоир бад-он кабоир шавад

Бидон, ки сағира умедвор бувад, ки авфи вайро дарёбад, валекин ба

[1] Ботил.
[2] Касеро, ки ба зино муттаҳам кардан.

баъзе аз асбоб азимтар гардад ва хатари он низ саъб бувад ва он шаш аст:

**Аввал он ки** исрор кунад: чун касе, ки пайваста ғайбат кунад ва ҷомаи абрешимин дорад ё самоъ бар малоҳӣ кунад: ки чун маъсияте бардавом равад, асари он дар торикии дил азим бувад, ҳамчунон ки тоате, ки бардавом равад, асари он андар равшанӣ азим бувад. Ва барои ин бувад, ки расул алайҳиссалом гуфт: «Беҳтарин корҳо он аст, ки пайваста бувад, агарчи андак бувад»; ва масали ин чун қатраи об бошад, ки мутавотир бар санге ҳамеояд, лобуд санг сӯрох шавад. Ва агар он ба як бор бар вай рехтандӣ, он асар накардӣ, пас ҳар кӣ ба сағирае мубтало шавад, бояд ки истиғфор ҳамекунад ва пушаймонӣҳамехӯрад ва азм ҳамекунад, ки низ накунад, то гуфтаанд, ки: кабираи ба истиғфор сағира аст ва сағираи ба исрор кабира.

**Дуввум он ки** гуноҳро хурд дорад ва ба чашми ҳақорат ба вай ҳаменигарад, гуноҳ бад-ин бузург шавад ва чун гуноҳро азим дорад, хурд гардад, чи азим доштан аз имон ва хавф хезад ва ин дилро ҳимоят кунад аз зулмати гуноҳ, то пас асаре накунад ва хурд доштан аз ғафлат ва улфат гирифтан бувад бо гуноҳ ва ин далели он кунад, ки бо дил муносибат гирифтааст ва мақсуд аз ҳама дил аст: ҳар чӣ дар дил асари беш кунад, он азимтар аст. Ва андар хабар аст, ки: «Мӯъмин гуноҳи хешро чун кӯҳе бинад, ки бар забари вай бошад ва ҳаметарсад, ки бар вай афтад ва мунофиқ чун магасе бинад, ки бар бинӣ нишинад ва бипарад». Ва гуфтаанд: гуноҳе, ки наёмурзанд, он аст, ки банда гӯяд ин саҳл аст, кошкӣҳама гуноҳи ман чунин будӣ. Ва ваҳй омад ба баъзе аз анбиё, ки: «Ба хурдии гуноҳ манигаред, ба бузургии он нигаред, ки фармони ӯро хилоф ҳамекунед». Ва ҳар банда, ки ба ҷалоли Ҳақ таъоло орифтар, хатари ин гуноҳ наздики вай азимтар. Яке аз саҳоба ҳамегӯяд: шумо корҳо ҳамекунед, ки он чун мӯй донед ва мо ҳар яке он чанд кӯҳе донистеме. Ва бар ҷумла сахати Ҳақ таъоло андар маъосӣ пинҳон аст ва мумкин аст, ки андар он аст, ки ту онро осонтар ҳамебинӣ, чунон ки гуфт: «Ва таҳсабунаҳу ҳаййинан ва ҳува ъиндаллоҳи ъазимун».

**Саввум он ки** шод шавад ба гуноҳ ва онро ғанимате ва футӯҳе донад ва бад-он фахр оварад ва бошад, ки ба борнома бигӯяд, ки фулонро бифирефтам ва моли вай бибурдам ва вайро бимолидам ва дашном додам ва хиҷил кардам ва андар мунозира вайро ташвир додам ва амсоли ин; ва ҳар кӣ ба сабаби ҳалоки худ шод шавад ва фахр кунад, далел он бувад, ки дили вай сиёҳ шудааст ва ҳалок аз он бувад.

**Чаҳорум он ки** чун парда бар гуноҳи вай нигоҳ дорад, пиндорад, ки ин

худ иноят аст андар ҳаққи вай, натарсанд аз он, ки ин амҳол ва истидроҷ[1] бувад, то ба тамомӣҳалок шавад.

**Панҷум он ки** изҳори маъсият кунад ва сатри Ҳақ таъоло аз хештан баргирад ва бошад, ки дигаре ба сабаби вай низ рағбат кунад ва вайро вуболи рағбат ва маъсияти дигарон ҳосил ояд ва агар сареҳ касеро тарғиб кунад ва асбоби он бисозад, то андар вай омӯзад, вуболи музоаф гардад. Ва салаф гуфтаанд: ҳеч хиёнат нест бар мусулмон, беш аз он ки маъсият андар чашми вай осон кунӣ.

**Шашум он ки** гуноҳ касе кунад, олим бувад ва муқтадӣ бувад ва ба сабаби кирдори вай дигарон далер шаванд ва гӯянд, агар набоистӣ кардӣ, вай накардӣ: чунон ки олим ҳама абрешим пӯшад ва ба наздики султон шавад ва моли вай бистионад ва андар мунозира забони сафоҳат итлоқ кунад ва андар ақрони хеш таъна занад ва ба касрати молу ҷоҳ фахр кунад, ҳама шогирдон ба вай иқтидо кунанд ва бад-эшон низ чун устод шаванд, шогирдони дигар иқтидо кунанд ва аз ҳар яке ноҳияте табоҳ шавад, ки аҳли ҳар шаҳре ба яке аз эшон бигараванд, ночор вуболи ҳама андар девон муқтадӣ бошад ва барои ин гуфтаанд: хунук он кас, ки бимирад, гуноҳи вай низ бимирад ва ҳар кӣ чунин гардад, гуноҳи вай бошад, ки ҳазор сол пас аз марги вай бимонад. Яке аз уламои бани Исроил тавба бикард, ваҳй омад ба расули он рӯзгор, ки вайро бигӯй, ки агар гуноҳ миёни  ману ту будӣ, биёмурзидаме, акнун ту худ тавба кардӣ, он қавмро, ки аз роҳ бурдӣ ва чунин бимонданд, онро чӣ кунӣ? Ва барои ин аст, ки уламо андар хатаранд, ки гуноҳи эшон яке ҳазор бувад ва тоати эшон яке ба ҳазор, ки эшонро савоби касоне низ, ки бад-эшон иқтидо кунанд, ҳосил ояд ва бад-ин сабаб воҷиб ояд бар олим, ки маъсият накунад ва чун кунад, пинҳон дорад, балки агар худ мубоҳе бошад, ки халқ бад-он далер шаванд бар ғафлат, аз он ҳазар кунад. Заҳарӣҳамегӯяд: мо аз пеш ҳамехандидеме, акнун муқтадо гаштем, моро табассум раво нест. Ва ҷинояте бузург бувад, ки касе зиллати олим ҳикоят кунад, ки бад-он сабаб халқ бисёр аз роҳ бияфтанд ва далер шаванд, пас зиллати ҳама халқ воҷиб аст пӯшидан ва аз они олим воҷибтар.

## – ФАСЛ –
## Дар баёни тавбаи дуруст ва аломати он

**Бидон, ки** асли тавба пушаймонӣ аст ва натиҷаи он иродате аст, ки падид ояд: аммо пушаймониро аломат он аст, ки бардавом андар андӯҳва

---

[1] Оҳиста оҳиста боло рафтан.

ҳасрат бувад ва кори вай гиристан ва зориву тазаррӯъ бувад, чи касе, ки хештанро бар шараф ҳалок бинад аз ҳасрату андӯҳ чӣ гуна холӣ бошад? Ва агар ӯро фарзанд бемор бувад, табибе тарсо гӯяд, ки ин бемории пурхатар аст ва бими ҳалок аст, маълум аст, ки чи оташи андӯҳ ва бим андар миёни ҷони падар афтад ва маълум аст, ки нафси вай бар вай азизтар аст аз фарзанд ва Ҳақ таъоло ва расул алайҳиссалом содиқтар аз табиби тарсо ва бими ҳалоки охират азимтар аз бемории марг ва далолати маъсият бар сахати Ҳақ таъоло зоҳиртар аз далолати беморӣ бар марг, пас агар аз ин хавф ва ҳасрат нахезад, он бувад, ки имон ҳанӯз аз офати маъсият падид наёмадааст ва ҳарчанд, ки ин оташ сӯзонтар бувад, асари вай андар такфири[1] гуноҳон азимтар бувад, чи он зангори зулмат, ки бар дил нишаста бувад аз маъсият, ҷуз оташи ҳасрату пушаймонӣ онро нагузорад ва андар ин сӯзи дил софӣ ва рақиқ шудан гирад — ва андар хабар аст, ки: бо тоибон нишинад, ки дили эшон рақиқтар бувад — ва ҳарчанд, ки дил софитар ҳамешавад аз маъсият нуфуртар ҳамешавад ва ҳаловати маъсият андар дил ба талхӣ бадал ҳамешавад. Ва яке аз анбиё шафоат кард андар қабули тавбаи яке аз бани Исроил: ваҳй омад, ки: «Ба иззати ман, ки агар аҳли осмонҳо андар ҳаққи вай шафоат кунанд, напазирам, то ҳаловати он гуноҳ андар дили вай ҳамемонад».

Ва бидон, ки маъсият, агарчи ба табъ муштаҳӣ бувад; валекин андар ҳаққи тоиб ҳамчун ангубин бошад, ки пурзаҳр бувад, касе, ки як бор аз он бичашид ва ранҷи бисёр дид, чун дигар бор андешаи он кунад, мӯйҳои вай ба теғ хезад аз кароҳият ва шӯҳрати ҳаловати он ба хавфи забони он пӯшида шавад, бояд ки ин талхӣ дар ҳама маъосӣ ёбад: ки он маъсият, ки вай кард. Заҳр аз он бувад, ки андар вай сахати Ҳақ таъоло бошад ва ҳама маъосӣҳамчунин бувад.

Аммо иродате, ки аз ин пушаймонӣ хезад, ба се чиз тааллуқ дорад. Андар ҳолу мозӣ ва мустақбал:

**Аммо ҳол** он, ки ба тарки ҳама маъсиятҳо бигӯяд ва ҳар чӣ бар вай фарз аст, бад-он машғул шавад, аммо мустақбал он, ки азм кунад, ки то охири умр бар ин сабр кунад ва ё Ҳақ таъоло ба зоҳир ва ботин аҳде маҳкам бикунад, ки ҳаргиз ба сари маъсият нашавад ва андар фароиз тақсир накунад, чун бемор, ки бидонад, ки мева вайро зиён медорад, азм кунад, ки нахӯрад, андар азм сустӣ ва тараддуд набувад; агарчи мумкин аст, ки шаҳват ғалаба кунад. Ва мумкин набувад, ки тавба ба сар тавонад бурд. Ба узлат ва хомӯшӣ ва луқмаи ҳалол, ки ба даст оварда бошад ё бар касби он қодир бувад ва то аз шубуҳот даст бинадорад, тавба тамом

[1] Пӯшонидан, куффора шудан.

набувад ва то шаҳватро шикаста накунад, шубуҳотро даст банатавонад дошт. Ва ҳамчунин гуфтаанд, ки: ҳар кӣ шаҳвате бар вай муставлӣ шавад, ҳафт бор ба ҷаҳд даст бидорад, бар вай осон гардад баъд аз он. Ва **аммо ироdat ба мозии** халқ аз он тааллуқ дорад, ки гузаштаро тадорук кунад, бад-он ки назар кунад, то чист бар вай аз ҳуқуқи Худой азза ва ҷалла ва аз ҳуқуқи бандагон, ки андар ин тақсир кардааст. Аммо ҳуқуқи Ҳақ таъоло ду қисм аст: фароиз ва тарки маъосӣ. Аммо фароиз, бояд ки бозандешад аз он рӯз, ки болиғ шудааст як як рӯз, агар намоз фавт кардааст ё ҷома пок надоштааст ё нияти вай дуруст набудааст, ки надониста бошад, ё андар асли эътиқоди вай халале ва шакке будааст, ки надониста бошад ҳама қазо кунад ва закот аз он рӯз боз, ки мол доштааст, агарчи кӯдак будааст, ҳисоб кунад ва ҳар чӣ бинадода ё ба мустаҳаққон нарасонидааст ва авоне заррин ва симин, ки доштааст ва закоти он бинадода, ҳамаро ҳисоб маълум кунад ва бидиҳад ва агар рӯза моҳи рамазон тақсир кардааст, он чи ба яқин донад, қазо кунад ва ҳар чӣ андар шак бувад ва ғолиби занн фаро гирад ва иҷтиҳод кунад он чи ба яқин донад, худро маҳсуб дорад ва боқӣқазо кунад, ин тамомтар бувад ва агар он чи ғолиби занн бувад, низ маҳсуб дорад ва боқӣқазо кунад, ин тамомтар бувад ва агар он чи ғолиби занн бувад, низ маҳсуб дорад, раво бошад. Аммо маъсиятҳо аз аввали булуғ бозҷӯяд аз чашму гӯш ва дасту забон ва меъда ва ҷумлаи аъзо, то чи маъсият кардааст, агар кабира кардааст, чун зино ва лавотат ва дуздӣ ва шурби хамр ва он чи ҳадди Худои таъоло воҷиб ояд, тавба кунад ва бар вай воҷиб нест, ки иқрор диҳад пеши султон то ҳадди вай биронанд, балки пинҳон дорад ва тадоруки он ба тоати бисёре ҳамекунад ва ҳар чӣ сағоир бувад, ҳамчунин: масалан агар ба номаҳрам нигариста бошад ё дасти бе таҳорат ба мусҳаф карда бошад ва ё ҷунуб андар масҷид нишаста бошад ё самоъи рӯдҳо карда бошад, ҳар якеро каффорат кунад бад-он чи зидди вай бошад, то онро маҳв кунад, ки Худои таъоло ҳамегӯяд: «Инна-л-ҳасаноти йузҳибна-с-саййиъоти», лекин ҳар чӣ зидд бувад, асари он беш бувад: каффорати самоъи рӯдҳо ба самоъи Қуръон ва маҷлиси илм кунад ва каффорати нишастан ба самоъи рӯдҳо ба нишастан кунад андар масҷидҳо ба ибодат ва эътикоф ва каффорати даст ба мусҳаф задан бе таҳорат ба икроми мусҳаф кунад ва бисёр хондани Қуръон ва каффорати шароб хӯрдан бад-он кунад, ки шаробе ҳалол, ки дӯст дорад, он нахӯрад ва ба садақа диҳад, то ба ҳар зулмате, ки аз он ҳосил омадааст, нуре аз ин ҳосил ояд, ки онро маҳв кунад, балки каффорати ҳар шодӣ ва батаре, ки ба дунё кардааст, андӯҳе ва ранҷе бошад, ки аз дунё бикунад, чи ба сабаби шодӣ ва роҳати дунё дил ба дунё

овехта шавад ва дар вай баста ояд ва ба ҳар ранҷе, ки бикушад, аз вай гусаста шавад ва нуфур гардад ва барои ин аст, ки андар хабар аст, ки: ҳар ранҷе, ки мӯъминро расад, агар ҳама хоре бувад, ки андар пои ӯ шавад, каффорати гуноҳони аввали ӯ шавад: ва расул алайҳиссалом гуфт: «Баъзе гуноҳ аст, ки онро ҷуз андӯҳи каффорат набувад ва андар як хайр андӯҳи иёл ва маишати онро каффорат кунад». Ва Оиша разийаллоҳу анҳо ҳамегӯяд: «Бандаро, ки гуноҳ бисёр бувад ва тоат надорад, ки каффорати он кунад, Худои таъоло андӯҳ бар дили вай афканад, то каффорат он бувад ва гумон мабар, ки ин андӯҳ ба ихтиёри вай нест ва бошад, ки аз кори дунё андӯҳгин бошад ва ту гӯӣ ин худ хатияте аст, каффорат чун бувад?» Бидон, ки ин на чунин бувад, балки ҳар чи дили туро аз дунё нуфур кунад, хайри туст, агарчи на ба ихтиёри туст, ки агар ба дил он шодӣ рондан мурод будӣ, дунё биҳишти ту будӣ ва Юсуф алайҳиссалом аз Ҷабраил алайҳиссалом пурсид, ки: «Чун гузоштӣ он пири андӯҳгинро?» Гуфт: «Ба андӯҳи сад модари фарзандкушта». Гуфт: «Вайро иваз андар ин чист?» Гуфт: «Савоби сад шаҳид». Аммо дар мазолими бандагон бояд, ки ҳисоби муомилаи хеш бо ҳама халқ бикунад, балки ҳисоби маҷолисат ва сухан гуфтан, то ҳар киро бар вай ҳаққе аст, моле ё он ки вайро ранҷонидааст ва ғайбат карда ва аз ӯҳдаи ин берун ояд ва ҳар чӣ боздоданӣ аст, боздиҳад: ва аз ҳар кӣ биҳилле бибояд хост, бихоҳад ва агар касеро куштааст, хеш ба ворис таслим кунад, то қасос кунанд ё афв кунанд ва ҳар чӣ бар вай ҳосил ояд аз дираме ё донге ё ҳаббае, Худованд онро дар олам талаб кунад ва боздиҳад ва агар наёбад, ба ворис диҳад ва ин сахт душвор бувад бар уммол ва бозориён, ки муомилаи эшон бисёр бувад ва бар ҳама кас душвор бувад андар ҳадиси ғайбат ҳамаро талаб кардан ва чун мутаъаззир шуд, ҳеч тариқи дигар намонад, магар он ки дар тоат ҳамеафзояд, то чандон тоат ҷамъ шавад, ки чун ин ҳуқуқ аз тоати вай бигузоранд, андар қиёмат кифояти гуноҳ бувад.

## – ФАСЛ –
## (Ҳашт кор пас аз гуноҳ каффорати гуноҳ бувад)

Ҳар кӣ андар давоми тавбаи вай бар гуноҳе бувад, бояд ки ба зудӣ ба каффорат ва ба тадоруки он машғул шавад ва осори далел кунад бар он, ки ҳашт кор аст, ки чун пас аз гуноҳ биравад, каффорати гуноҳ бувад; чаҳор андар дил аст: яке тавба ё азм андар тавба ва дӯстии он ки дигар бор он накунад ва бими он ки бар он муоқиб бошад ва умеди авф. Ва чаҳор ба тан аст: яке он ки ду ракъат намоз ва пас аз он ҳафтод бор

истиғфор кунад ва сад бор бигӯяд субҳонал-лоҳилъазим ва биҳамдиҳи ва садақа бидиҳад он миқдор, ки тавонад ва як рӯз рӯза дорад ва андар баъзе осор аст, ки таҳорате некӯ бикунад ва андар масҷид шавад ва ду ракъат намоз бикунад; ва андар хабар аст, ки чун гуноҳе кардӣ, андар сар тоате бикун, то каффорате бувад ва чун ошкоро кардӣ, тоате ошкоро бикун; ва бидон, ки истиғфор ба забон, ки дил андар миён набошад, бас фоида надиҳад ва ширкати дил бад-он бувад, ки андар вай ҳаросе ва тазаррӯъе бошад андар талаби мағфират ва аз ташвир ва хиҷлат холӣ набувад ва чун ин бувад, агарчи азми мусаммам накардааст, умедвор бувад ва бар ҷумла истиғфор ба забон ва ғафлати дил ҳам аз фоидае холӣ набошад: ки забонро аз беҳуда манъ кунад ва аз хомӯшӣ низ беҳтар бувад, ки забон чун ба хайр одат кард, майл ба калимаи истиғфор беш кунад аз он ки ба лаъбу ҳазён ва ғайри он. Муриде Бӯусмони Мағрибиро гуфт: «Вақт бошад, ки забони ман ба зикре ҳамеравад бе дил». Гуфт: «Шукр кун, ки як узви туро ба хидмат бигузоштаанд». Ва андар ин шайтонро талбис аст, ки туро гӯяд: забон аз зикр хомӯш кун, ки чун дил ҳозир набошад, беҳурматӣ бошад ва халқ андар ҷавоби шайтон ба се қисм шудаанд: **яке** собиқ, ки гуфт, рост гӯӣ, лоҷарам кӯрии туро дил низ ҳозир кунам, ин намак бар ҷароҳати шайтон пароканд ва **яке** золим, ки гуфт, рост гӯӣ, андар ҳаракати забон фоидае набошад, хомӯш биистад ва пиндорад, ки зиракӣ бикард ва ба ҳақиқат ба дӯстии шайтон бархост ва **се дигар** муқтасид, ки гуфт, агар дил ҳозир натавонам кард, охир зикр бар забон беҳтар аз хомӯшӣ, агарчи зикр ба дил беҳтар аз он, чунон ки подшоҳӣ беҳтар аз саррофӣ ва саррофӣ беҳтар аз канносӣ ва шарт нест, ки ҳар кӣ аз подшоҳӣ оҷиз шавад, аз саррофӣ низ даст бидорад ва ба канносӣ шавад!

### Пайдо кардани илоҷи касоне, ки тавба накунанд

Он аст, ки бидонӣ, ки ба чӣ сабаб исрор ҳамекунанд бар маъсият ва тавба чаро ҳаменакунанд ва он асбоб панҷ аст ва ҳар якеро илоҷе дигар аст:

**Сабаби аввал** — он аст, ки ба охират имон надорад ё андар он ба шак бувад ва илоҷи ин андар китоби «Ғурур» андар охири муҳликот бигуфтем.

**Сабаби дуввум** — он бувад, ки шаҳват чунон ғолиб шуда бувад, ки тоқат надорад, ки ба тарки он бигӯяд ва лаззат чунон бар вай муставлӣ шуда бошад, ки вайро ғофил медорад аз хатари кори охират ва ҳиҷоби

бештари халқ аз шаҳавот аст. Ва барои ин гуфт расул алайҳиссалом: «Чун Ҳақ таъоло дӯзахро биёфарид, Ҷабраилро алайҳиссалом гуфт: бинигар. Чун бинигарист, гуфт: ба иззати ту, ки ҳеч кас сифати вай нашунид, ки андар он ҷо шавад. Пас шаҳавотро Ҳақ таъоло гирд бар гирди дӯзах биёфарид ва гуфт бинигар, гуфт: бинигаристам, ҳаметарсам, ки ҳеч кас намонад, ки андар дӯзах афтад; ва биҳиштро биёфарид. Ва гуфт: бинигар — бинигаристам, ҳеч кас набувад, ки сифати ин бишунавад, ки на ба вай шитобад, пас маккораро корҳои талхро, ки дар роҳи биҳишт аст гирд бар гирди биҳишт биёфарид. Ва гуфт: бинигар, чун бинигарист, гуфт: ба иззати ту, ки ҳаметарсам, ки ҳеч кас андар биҳишт наравад аз бас ранҷ, ки дар роҳи вай аст».

**Сабаби саввум** — он ки охират ваъда аст ва дунё нақд ва табъи одамӣ ба нақд моил аст ва ҳар чӣ нася аст, ки аз чашми вай дур аст, аз дили вай низ дур аст.

**Сабаби чаҳорум** — он ки ҳар кӣ мӯъмин аст, бар азми тавба аст ҳама рӯз, валекин таъхир мекунад, то фардо ва ҳар шаҳват, ки пеш ояд, гӯяд ин бикунам ва низ накунам.

**Сабаби панҷум** — он ки гуноҳ воҷиб нест, ки ба дӯзах барад, балки афв мумкин аст ва одамӣ андар насиби худ некӯгумон бошад, чун шаҳват бар вай ғолиб шуд, ҳамегӯяд, ки Ҳақ таъоло афв кунад ва умед ҳамедорад ба раҳмат.

Аммо илоҷи сабаби аввал, ки ба охират имон надорад, гуфтаем. Аммо илоҷи он ки охират нася пиндорад ва тарки нақд ҳаменагӯяд ва охират, ки аз чашм дур аст, аз дил дур ҳамедорад он аст, ки бидонад, ки ҳар чӣ лобуд бихоҳад омад, омада гир ва чандон аст, ки чашм фароз кард ва бимурд, нақд шуд ва бошад, ки ҳам имрӯз ва ҳам ин соат бувад, ки он нася нақд гардад ва ин нақд гузашта шавад ва чун хобе гардад. Аммо агар ба тарки лаззот ҳамебинатавонад гуфт, бояд ки бидонад, ки чун як соат тоқати сабр кардан аз шаҳавот намедорад, андар дӯзах тоқати оташ чун дорад ва тоқат аз лаззоти биҳишт чун хоҳад дошт? Ва агар бемор шавад ва ҳеч чиз ба наздики вай аз оби сард набувад, агар табибе ҷуҳуд вайро гӯяд, ки ин оби сард туро зиён дорад, чӣ гуна шаҳвати хешро хилоф кунад бар умеди шифо, пас умеди подшоҳии абад ба қавли Ҳақ таъоло ва расул алайҳиссалом авлотар, ки сабаби тарки шаҳавот бувад. Аммо он ки андар тавба тасвиф[1]ҳамекунад, вайро гӯянд таъхир ҳамекунӣ, то фардо ва омадани фардо ба дасти ту нест, бошад, ки наёяд ва ту ҳалок шавӣ ва бад-ин сабаб аст, ки андар хабар аст, ки: «Бештари фарёди аҳли дӯзах аз

[1] Имрӯз ва фардо кардан.

тасвиф аст». Ва бо вай гӯянд: имрӯз чаро тавба таъхир ҳамекунӣ? Агар аз он ки тарки шаҳват бигуфтан имрӯз душвор аст, фардо ҳамин хоҳад буд, ки Худои таъоло ҳеч рӯз наёфаридааст, ки ба тарки шаҳавот бигуфтан андар вай осонтар бувад ва мисли ту чун касе бувад, ки вайро гӯянд, ки дарахте аз бех бикан, гӯяд, ки ин дарахт қавӣ аст ва ман заифам, сабр кунам, то дигар сол, гӯянд: эй аблаҳ дигар сол қавитар шуда бошад ва ту заифтар! Дарахти шаҳавот ҳар рӯз қавитар шуда бошад, ки ба вай кор ҳамекунӣ ва ту ҳар рӯз аз мухолифат оҷизтар бошӣ, ҳарчанд, ки зудтар гирӣ осонтар ва аммо он ки эътимод бар он ҳамекунад, ки ман мӯъминам ва Ҳақ таъоло аз мӯъминон афв кунад, гӯем: бошад, ки афв накунад ва бошад, ки чун тоат накунӣ, дарахти имон заиф шавад ва ба вақти марг андар авосифи[1] сакароти марг канда ояд: ки имон дарахте аст, ки об аз тоат хӯрад, чун об аз вай бозгирифта бошад, андар хатар бувад, балки имон бе тоат ва бо маъосии бисёр чун ҳоли беморе бувад бо иллати бисёр, ки ҳар соат бим бувад, ки ҳалок шавад, агар имон ба саломат бибарад, мумкин аст, ки афв кунад ва мумкин аст, ки уқубат кунад, пас бад-ин нишастан ҳамоқат бувад ва масали вай чун касе бувад, ки ҳар чӣ дорад, зоеъ кунад ва иёлро гурусна бигузорад, гӯяд: бошад, ки эшон андар вайронае шаванд ва ганҷе биёбанд ва ё чун шаҳрро ғорат ҳамекунанд, коло пинҳон накунад ва дар сарое бозгузорад ва гӯяд ин золим бошад, ки ба хонаи ман, ки расид, бимурад ва ё ғофил монад ва ё кӯр гардад ва дари хонаи ман набинад, ин ҳама мумкин аст ва имкони афв низ ҳаст, валекин бад-ин эътимод кардан ва даст бидоштан аз тавба ҳамоқат бувад.

## – ФАСЛ –
## (Тавба аз баъзе гуноҳон дуруст бувад ё на)

**Бидон, ки** хилофи карда андар он ки касе аз баъзе гуноҳон тавба кунад, дуруст бувад ё на, гурӯҳе гуфтаанд: муҳол бувад, ки касе аз зино тавба кунад ва аз хамр накунад: ки агар барои он намекунад, ки ин маъсият аст, он низ ҳам маъсият аст, пас чунон ки муҳол бувад, ки аз як хуми шароб тавба кунад ва аз дигар накунад, ки ҳар ду баробаранд — он маъсият низ ҳамчунин бошад ва дуруст он аст, ки мумкин бувад, ки ин чунин тавба бошад: бад-он ки зино сағиртар аз хамр донад ва аз саъбтарин тавба кунад ё бад-он ки хамр шумтар аз зино донад, ки ҳам андар зино афканад ва ҳам андар корҳои дигар; ва бошад масалан, ки аз ғайбат тавба кунад ва аз

[1] Бодҳои сахт ва тунд.

хамр накунад ва гӯяд ин ба халқ тааллуқ дорад ва хатари ин бештар бувад; балки раво бувад, ки аз бисёр хӯрдани хамр тавба кунад на аз асл: ва гӯяд ҳарчанд беш хӯрӣ, уқубат зиёдат бувад ва ман дар асл бо шаҳвати хеш мебарнаёям, андар зиёдатӣ дар хӯрдан мебароям ва шарт нест, ки чун шайтон маро оҷиз оварад андар коре, андар он низ, ки оҷиз набошам, мувофиқати вай кунам? Ин ҳам мумкин атст, аммо омадааст, ки «Ат-тоибу ҳабибуллоҳи ва инналлоҳа йуҳибу-т-тавобина ва йуҳиббу-л-мутаҳҳарина». Ва зоҳир он аст, ки ин дараҷаи муҳаббат касеро бувад, ки аз ҳама тавба кунад ва пок бувад ва он ки ҳамегӯяд, ки тавба аз баъзе дуруст наёяд, магар ин гӯяд ва илло ҳар сағирае, ки аз он тавба накунад, фароиз каффорати он сағира шавад ва он чун нобуд гардад ва тавба ба якбор аз маъосӣ душвор бувад, ки ба тадриҷ бувад ва бад-он қадр, ки муяссар гардад, савоб ёбад.

## АСЛИ ДУВВУМ

### Андар шукр ва сабр

**Бидон, ки** тавба бе сабр рост наёяд, балки гузордани ҳеч фариза ва бигузоштани ҳеч маъсият бе сабр рост наёяд: ва барои ин бувад, ки аз расул алайҳиссалом пурсиданд, ки: имон чист? Гуфт: «Сабр». Ва гуфт андар хабаре дигар, ки: «Сабр нимаи имон аст». Ва ба сабаби бузургӣ ва фазл сабр аст, ки Ҳақ таъоло андар Қуръон зиёдат аз ҳафтод ҷой сабрро ёд кардааст ва ҳар дараҷае, ки некӯтар аст, ҳавола бо сабр кардааст, то имомат андар роҳи дин ҳавола бо сабр кард ва гуфт: «Ва ҷаъално ҳум аъимматан йаҳдуна биамрино ламмо сабару». Ва музди бениҳоят ва бе ҳисоб ҳавола бо сабр кардааст ва гуфт: «Иннамо йуваффи-с-собируна аҷруҳум биғайри ҳисобин». Ва собиронро ваъда дод, ки вай бо эшон аст «Инналлоҳа маъа-с-собирина». Ва салавот ва раҳмат ва ҳидоят ҳеч касро ҷамъ накард, магар собиронро ва гуфт: «Увлаика ъалайҳим салавотун мин Раббиҳим ва раҳматун ва увлаика ҳуму-л-муҳтадуна». Ва бузургии фазл сабр аст, ки Ҳақ таъоло вайро азиз кард ва ба ҳар касе надод, илло андаке ба дӯстони хеш, ки расул алайҳиссалом гуфт: «Инна ақалла мо увтитуму-л-йақину ва ъазимату-с-сабри». Гуфт: «Андактарин чизе, ки ба шумо додаанд, яқин асту сабр». Ва ҳар киро ин ҳар ду бидоданд, гӯ бок мадор, агар тамом з-ӯ рӯза бисёр надорад ва агар бар он чи ҳастед, имрӯз бо асҳоб сабр кунед ва бинагардед, дӯсттар дорам аз он ки ҳар яке чандон

тоат кунед, ки ҷумлаи шумо карда бошед, валекин тарсам, ки роҳи дунё бар шумо кушода шавад ва пас аз ман бо якдигар мункир шавед ва аҳли осмон шуморо мункир шаванд ва ҳар кӣ сабр кунад, савоби тамом ёбад, сабр кунед, ки дунё бинамонад ва савоби Ҳақ таъоло бимонад: «Мо ъиндакум йанфад ва мо ъиндаллоҳи боқин ва *ланаҷзийанна-л-лазина* сабару аҷраҳум биаҳсани мо кону йаъламуна»[1] ин оят тамом бархонад ва расул алайҳиссалом гуфт, ки: «Сабр ганҷе аст аз ганҷҳои биҳишт». Ва гуфт: «Агар сабр мардӣ будӣ, мардии карим будӣ». Ва гуфт: «Худои таъоло собиронро дӯст дорад». Ва ваҳй омад ба Довуд алайҳиссалом, ки: «Дар ахлоқ бар ман иқтидо кун ва аз ахлоқи ман яке он аст, ки сабурам». Ва Исо алайҳиссалом гуфт: «Наёбӣ он чи хоҳӣ, то сабр накунӣ, бар он чи хоҳӣ». Ва расул алайҳиссалом қавмеро дид аз ансор, гуфт: «Мӯъминед?» Гуфтанд: «Оре». Гуфт: «Нишони имон чист?» Гуфтанд: «Андар неъмат шукр кунем ва андар меҳнат сабр кунем ва ба қазои Худои таъоло розӣ бошем»; Гуфт: «Муъминуна ва рабби-*л*-каъбати»[2]. Ва Алӣ разийаллоҳу анҳу гуфт: «Сабр аз имон ҳамчунон аст, ки сар аз тан: ҳар киро сар нест, тан нест ва ҳар киро сабр нест, имон нест».

### Ҳақиқати сабр

Бидон, ки сабр хосияти одамӣ аст: ки баҳоимро сабр нест, ки бас ноқисанд ва малоикаро ба сабр ҳоҷат нест, ки бас комиланд ва аз шаҳавот растаанд, пас баҳима мусаххари шаҳавот аст ва андар вай ҳеч мутақозӣ нест, илло шаҳват ва малоика ба ишқи ҳазрати Илоҳият мустағриқанд ва эшонро аз он ҳеч монеъ нест, то андар дафъи он монеъ сабр кунанд; аммо одамиро андар ибтидо ба сифати баҳоим офариданд ва шаҳвати ҷомаву зинат ва *лаъб* ва *лаҳв*ро бар вай мусаллат кардаанд, он гоҳ ба вақти булуғ нуре аз анвори малоикае андар вай пайдо ояд, ки андар он нур оқибати корҳо бибинад, балки ду фариштаеро бар вай муваккал кардаанд, ки баҳоим аз он маҳрумад; фариштае вайро ҳидоят ҳамекунад ва роҳҳаменамояд бад-он ки аз анвори вай нуре ба вай сироят ҳамекунад, ки андар он оқибати корҳо ҳамешиносад ва маслиҳати корҳо ҳамебинад, то андар он нур худро ва Худойро бишиносад ва бидонад оқибати шаҳватҳо ҳалок аст, агарчи андар вақт хуш аст ва бидонад, ки хушӣ ва роҳати вай зуд бигузарад ва ранҷ дароз бимонад ва ин ҳидоят баҳимаро набошад,

---

[1] Он дар назди шумост, нест мешавад ва он чи дар назди Худост, мемонад ва подош медиҳам собиринро ба некӯтарини он чи кардаанд.

[2] Савганд ба Худои Каъба, ки шумо мӯъминонед.

валекин ин ҳидоят ба кифоят нест, ки чун донад, ки зиёнкор аст ва қудрати дафъ надорад, чи фоида бувад чун бемор, ки донад, ки беморӣ вайро зиёнкор аст, валекин ба дафъи он қодир набувад? Пас, Ҳақ таъоло ин дигар фариштаро бар вай мувакқал кардааст, то вайро қуввату қудрат диҳад, таъйид ва тасдид кунад, то он чи бидонист, ки зиёнкор аст, аз он даст бидорад, пас чунон ки андар вай боист, он бувад, ки вай шаҳват биронад; боистӣ дигар андар вай падид ояд, ки шаҳватро хилоф кунад, то аз зарар андар мустақбал бираҳад ва ин боист мухолифат аз малоика аст ва он боист шаҳват рондан аз лашкари шайтон аст ва мо ин боисти мухолифати шаҳватро боиси динӣ ном кунем. Ва боиси шаҳватро боиси ҳаво ном кунем: пас миёни ду лашкар ҳамеша ҷанг ва мухолифат аст: он ҳамегӯяд бикун ва ин ҳамегӯяд макун ва вай андар миёни ду мутақозӣ мондааст, агар боиси динӣ пой бар ҷой дорад, андар корзор кардан бо боиси ҳаво ва субот кунад, ин суботи вайро сабр гӯянд ва агар боиси ҳаворо мағлуб кунад ва дафъ кунад, ин ғалаба кардани вайро зафар гӯянд ва агар андар корзор ҳамебошад бо вай, инро ҷиҳоди нафс гӯянд; пас маънии сабр пой доштан боиси дин аст андар муқобилаи боиси ҳаво ва ҳар куҷо, ки ин ду лашкар мухолиф набошад, он ҷо сабр набувад ва аз ин аст, ки малоикаро ба сабр ҳоҷат нест ва баҳима ва кӯдакро қудрати сабр нест ва бидон, ки ин ҳар ду фаришта, ки гуфтем, киромулкотибини эшонанд: ва ҳар киро роҳ ва истидлол кушода карданд, бидонад, ки ҳар чизеро, ки ҳодис бувад, сабабе бувад ва чун ду чизи мухталиф бувад, ду сабаби мухталиф хоҳад ва ҳамебинад, ки кӯдакро андар ибтидо на ҳидоят бувад ва на маърифат, ки оқибати корҳо бидонад ва на ва доъия ва қувват он ки сабр кунад ва ба наздики булуғҳар ду падид ояд, бидонад, ки инро ба ду сабаб ҳоҷат ояд ва ин ду фаришта иборат аз ин ду сабаб аст: ва низ бидонад, ки нахуст ҳидоят аст ва бештар вай аст, он гоҳқудрат ва иродати амал бад-он, пас он фаришта, ки ҳидоят аз вай аст, шарифтар ва фозилтар аст, пас ҷониби рост аз садр бояд, ки вайро мусаллам бувад ва садр туӣ, ки эшон мувакқалони туанд, пас вай фариштаи дасти рост ва чун вай барои иршоди туст, агар гӯш ба вай дорӣ, то аз вай ҳидоят ва маърифат ҳосил кунӣ, ин гӯш доштани ту эҳсоне бувад, ки карда бошӣ, ки вайро маътал бинагузошта бошӣ, ин ҳасанате бинависанд бар ту ва агар эъроз кунӣ ва вайро маътал бигузорӣ, то ҳамчун баҳоим ва кӯдакон аз ҳидояти авоқиб маҳрум монӣ, ин саййиоте бошад, ки ба ҷои вай карда бошӣ ва ба ҷои хеш ва бар ту нависанд ва ҳамчунин он қудрат, ки аз дигар фаришта ёфта бошӣ, андар мухолифати шаҳавот ба кор дорӣ ва ҷаҳд кунӣ, он ҳасанате бошад ва агар на саййиате бошад. Ва ин ҳар ду аҳвол

бар ту ҳаменависанд бар саҳифае андаруни дили ту, валекин пӯшида аз дили ту ва ин ду фаришта ва саҳоифи эшон аз ин олам шаҳодат наянд ва эшонро бад-ин чашм натавон дид, чун марг андар ояд ва ин чашми зоҳир фароз шавад, он чашми дигар, ки бад-он олами малакут тавон дид боз шавад, ин саҳифаҳо ҳозир бинӣ ва битавонӣ дид ва андар қиёмати кеҳин аз ин хабар ёбӣ, аммо тафсили он қиёмати меҳин бинӣ. Ва қиёмати кеҳин вақти марг бошад, чунон ки расул алайҳиссалом гуфт: «Ман мота фақад қомат қийоматуҳу». Ва ҳар чӣ андар қиёмат ҳаст, намудгори он қиёмати кеҳин ҳаст ва тафсили он андар китоби «Эҳёи улуми дин» бигуфтаем ва ин китоб эҳтимол накунад ва мақсуд он аст, ки бидонӣ, ки сабр ҷое тавон кард, ки ҷанг бувад ва ҷанг ҷое бувад, ки андар синаи одамӣҷамъ омадааст, пас аввалқадам роҳи дин машғул шудан аст, бад-ин ҷанг, чи саҳрои синаро андар кӯдакӣ лашкари шаётин фурӯ гирифтааст ва лашкари малоика наздики булуғ падид ояд, пас то лашкари шаҳватро қаҳр накунад, ба саодат нарасад ва то ҷанг накунад ва андар ҷанг сабр накунад, қаҳр натавон кард ва ҳар кӣ бад-ин ҷанг машғул нест, аз он аст, ки вилоят шайтонро мусаллам доштааст ва ҳар кӣ шаҳват зери дасти вай шуд ва ба тавъ шаръ гашт, вайро ин фатҳ баромад, чунон ки расул алайҳиссалом гуфт: «Локиналлоҳа аъонани ъало шайтони ва аслама»[1]. Ва бештар он бошад, ки чун дар ҷиҳод бошанд, гоҳ зафар бувад ва гоҳҳазимат ва гоҳ даст шаҳватро бувад ва гоҳ боиси динро ва ҷуз ба сабру субот ин қалъа фатҳ наяфтад.

## Пайдо кардани он ки сабр як нимаи имон чарост ва рӯза як нимаи сабр чарост?

**Бидон, ки** имон як чиз нест, балки шохаҳое бисёр дорад ва ақсоми бисёр, чунон ки андар хабар аст, ки: «Имон ҳафтоду анд боист: бузургтарин калимаи ло илоҳа иллаллоҳ ва камтарин хошок аз роҳ баргирифтан». Ва ҳарчанд, ки ин ақсом бисёр аст, лекин усули вай се ҷинс аст: маориф аст ва аҳвол аст ва аъмол аст ва ҳеч мақом аз мақомоти дин аз ин ҳар се холӣ набувад, масалан ҳақиқати тавба пушаймонӣ аст ва ин ҳолати дил аст ва асли вай маърифат аст, ки гуноҳ заҳри қотил аст ва фаръи вай он аст, ки даст аз гуноҳ бидорад ва ба тоат машғул шавад, пас аз ин ҳолат ва он маърифат ва он амал ҳар се аз ҷумлаи имон аст ва имон иборат бувад аз ин ҳар се, валекин бошад, ки ба арафат тахсис кунанд, чи асли вай аст, ки аз маърифат ҳолат падид ояд ва аз ҳолат амал падид ояд,

[1] Худованд маро дар корзор бо шайтонам ёрӣ кард, то таслими ман шуд.

пас маориф чун дарахт аст ва тағйири дил ба сабаби маърифат чун шохи дарахт аст ва кирдорҳо, ки аз он аҳвол падид ояд, чун самара аст? Пас, ҷумлаи имон ду чиз аст: дидор ва кирдор ва кирдор бе сабр мумкин нест, пас сабр як нимаи имон аст ва сабр аз ду ҷинс бояд, яке аз ҷинси шаҳват ва яке аз ҷинси хашм ва рӯза сабр аст аз ҷинси шаҳват, пас вай як нимаи сабр аст. Ва аз ваҷҳе дигар, чун назари ҳама ба кирдор бувад ва имон иборат аз вай кунӣ, кирдори мӯъмин андар меҳнат сабр аст ва андар неъмат шукр, аз ин ваҷҳ сабр як нимаи имон бувад ва шукр як нимаи имон, чунон ки андар хабаре дигар омадааст ва чун назар бад-он кунӣ, ки мушкилтар ва душвортар аст ва вайро асл гирӣ, ҳеч асл душвортар аз сабр нест, бад-ин ваҷҳ сабр ҷумлаи имон аст, чунон ки пурсиданд, ки имон чист? Гуфт: «Сабр», яъне, ки душвортарин ӯст, чунон ки гуфт: «Ҳаҷ арафа аст», яъне, ки хатар ба сабаби вай аст, ки ба фавт он фавт шавад ва ба дигар аркон фавт нашавад.

## Пайдо кардан ҳоҷат ба сабр андар ҳама авқот

**Бидон, ки** банда андар ҳама аҳвол аз чизе холӣ набувад, ки мувофиқи ҳавои вай бувад ё мухолифи ҳавои вай ва андар ҳар ду ҳол ба сабр ҳоҷатманд бувад, аммо он ки мувофиқи ҳавои вай бувад, чун молу неъмат ва ҷоҳ ва тандурустӣ ва зану фарзанд ва мурод ва он чи бад-ин монад, сабр андар ҳеч ҳол аз ин муҳимтар нест, ки агар худро фурӯ нагирад ва андар танаъъум фаро равад ва дил бар он ниҳад ва боз он қарор гирад, дар вай батар (шодӣ) ва туғён падидор ояд, чи гуфтаанд, ки: ҳама кас андар меҳнат сабр кунад, аммо андар офият сабр накунад, магар сиддиқе. Ва чун молу  неъмат андар рӯзгори саҳоба бисёр шуд, гуфтанд муддате, ки андар меҳнат будем, сабр беҳтар тавонистем кардан аз ин, ки акнун андар неъмат ва тавоноӣ ва аз ин гуфт Ҳақ таъоло: «Иннамо амволукум ва авлодукум фитнатун». Ва дар ҷумла сабр кардан бо тавоноӣ душвор бувад ва исмати меҳин он бувад, ки тавоноӣ надиҳад. Ва сабр андар неъмат бад-он бувад, ки дил бар он наниҳад ва бад-он шодии бисёр накунад ва бидонад, ки ория аст ва зуд аз вай боз хоҳанд ситад, балки худ он неъмат надонад: ки бошад, ки сабаби нуқсон дараҷоти вай бошад андар қиёмат, пас ба шукри он машғул шавад, то ҳаққи Худои таъоло аз молу аз тан ва аз ҳар неъмат, ки дорад, ҳамедиҳад ва андар ин ҳар яке ба сабр ҳоҷат бувад. Аммо он аҳвол, ки мувофиқи ҳаво набувад, се навъ бошад: **яке** он ки ба ихтиёри вай бувад, чун тоат ва тарки маъсият, **дуввум – он** ки ба ихтиёри вай набувад, чун бало ва мусибат, **саввум** он

ки асл бо ихтиёри вай набувад, валекин андар дафъ ва мукофот ихтиёр бувад, чун ранҷонидани мардумон вайро:

Аммо он чи ба ихтиёр бувад, чун тоат, андар вай ба сабр ҳоҷат бувад, чи баъзе аз ибодот душвор бувад аз коҳилӣ, чун намоз ва баъзе аз бухл чун закот ва баъзе аз ҳар ду чун ҳаҷ ва бе сабр мумкин набувад. Ва андар ҳар тоате ба сабр ҳоҷат бувад, андар аввал вай ва андар миёна вай ва андар охир вай: аммо аввал он ки ихлос андар ният дуруст кунад ва риё аз дил дур кунад ва ин душвор бувад ва дигар он ки андар миёна сабр кунад ва шарт ва одоби вай бо ҳеч чиз омехта накунад, ки агар андар намоз бувад, ба ҳеч сӯ нанигарад ва аз ҳеч чиз наяндешад ва аммо пас аз ибодат сабр кунад аз зоҳир кардан ва бигуфтан, ки чи кардам ва сабр кунад аз аҷаб бад-он;

Ва аммо маъсиятҳо шак нест, ки даст бидоштани он ҷуз ба сабр рост наёяд ва ҳарчанд, ки шаҳват қавитар ва он маъсият осонтар сабр бар тарки он маъсият душвортар ва аз он аст, ки сабр аз маъсияти забон душвортар аст, ки забон ҷунбонидан осон аст ва чун гуфта ояд, одат шавад ва одат табиат гардад ва яке аз ҷунуби шайтон одат аст ва бад-ин сабаб забон андар ғайбату дурӯғ ва сано бар хештан ва қадаҳ бар дигарон ва амсоли ин равон бувад ва андар як калима, ки фаро сари забон ояд ва мардумонро аз он аҷаб хоҳад омад ва бихоҳанд писандид, сабр аз он ба ранҷи бисёр бувад ва бештар ин бувад, ки худ бо мухолитат мумкин нагардад ва ба узлат аз он саломат ҷӯяд.

Аммо навъи дуввум, ки бе ихтиёри вай бувад, чун ранҷонидани мардумон вайро ба дасту забон, лекин вайро андар мукофот ихтиёре аст, ба сабри тамом ҳоҷат ояд, то мукофот накунад ё бар ҳадди хеш биистад андар мукофот. Ва яке аз саҳоба ҳамегӯяд: «Мо имонро имон нашумурдамоне, то боз он ба ҳам собир набудеме, бар ранҷи мардумон». Ва барои ин бувад, ки Ҳақ таъоло фармуд расулро алайҳиссалом, ки: «Даст бидор, то туро ҳамеранҷонанд ва таваккул кун — Даъ азоҳум ва таваккал ъаллаллоҳи». Ва гуфт: «Сабр кун бар он чи гӯянд ва ба муҷомилат[1] аз эшон бибар — Исбир ъало мо йақулуна ва аҳҷур ҳум ҳаҷран ҷамилан». Ва гуфт: «Ҳамедонам, ки аз сухани хасмон дилтанг ҳамешавӣ, лекин ба тасбеҳ машғул шав — Ва лақад наъламу иннака йазиқа садрука бимо йақулуна фасаббиҳ биҳамди раббика». Ва як роҳ моле қисмат кард, яке гуфт: «Ин қисмат на барои Худои таъоло аст, ки бе адл аст, хабар бар расул оварданд алайҳиссалом, рӯи вай сурх шуд ва ранҷур шуд, он гоҳ гуфт: худои таъоло бар бародарам Мӯсо алайҳиссалом

[1] Хушрӯӣ.

раҳмат кунод, ки вайро беш биранҷониданд ва сабр кард ва Худой азза ва ҷалла ҳамегӯяд: агар шуморо уқубате расад ва мукофоте кунед, ҳам чандон кунед ва агар сабр кунед, некӯтар — ва ин ъоқабтум фа ъоқибу бимисли мо ъавқибтум ва лаъина сабартум лаҳува хайрун лис-собирина». Ва андар Инҷил дидам набишта, ки Исо алайҳиссалом гуфт: «Қавме пеш аз ман омаданд, гуфтанд, дасте ба дасте баред ва чашм ба чашм ва дандон ба дандон ва ман он ботил намекунам, валекин васият мекунам шуморо, ки шарро ба шар муқобила макунед, балки агар касе бар ҷониби рост занад аз рӯи шумо, ҷониби чап фаро пеш доред ва агар касе дастори шумо биситонад, пироҳан низ ба вай диҳед ва агар касе ба ситам як мили шуморо бо хештан бибарад, ду мил ба ӯ бишавед» ва расул алайҳиссалом гуфт: «Ҳар кӣ шуморо маҳрум кунад, шумо вайро ато диҳед ва агар касе бошад бо шумо зиштӣ кунад, шумо бо вай некӯӣ кунед». Ва инчунин сабр дараҷаи сиддиқон аст.

Аммо навъи саввум, ки аввалу охири он ба ихтиёри ту тааллуқ надорад, мусибат аст, чун марги фарзанд ва ҳалок шудани мол ва табоҳ шудани андомҳо, чун чашму гӯш ва ҷумла балоҳои осмонӣҳеч сабр фозилтар аз ин сабр нест. Ва ибни Аббос разийаллоҳу анҳу ҳамегӯяд, ки: «Сабр андар Қуръон бар се ваҷҳ аст: **сабр** андар тоат сесад дараҷа андар савоб бияфзояд **ва дигар** сабр аз он чи ҳаром аст, шашсад дараҷа аст, **саввум** сабр бар маъсият ва ин сесад дараҷа аст ва бидон, ки сабр бар бало дараҷаи сиддиқон аст». Ва аз ин бувад, ки расул алайҳиссалом гуфт: «Андар дуо: Бор Худоё, моро чандон яқин арзонӣ дор, ки масоиб бар мо осон шавад». Ва расул алайҳиссалом ҳамегӯяд: «Худои таъоло гуфт: ҳар бандаро, ки бало фиристодам ва сабр карду гила накард фаро халқ, агар бибарам ба раҳмати хеш бибарам». Ва Довуд алайҳиссалом гуфт: «Бор Худоё, чист ҷазои он ки дар мусибат сабр кунад барои ту?» Гуфт: «Он ки вайро хилъати имон дарпӯшам, ки ҳаргиз бознаситонам». Ва гуфт: «Худои таъоло ҳамегӯяд: ҳар кӣ вайро мусибате фиристодам андар тани вай ва ё андар моли вай ва ё андар фарзанди вай, ба сабри некӯ пеши он бозомад, шарм дорам, ки бо вай ҳисоб кунам ва вайро ба мизон ва девон фиристам». Ва расул алайҳиссалом гуфт: «Интизори фарҷ ба сабр ибодат аст». Ва гуфт: «Ҳар киро мусибате расад, бигӯ: инналлоҳи ва инно илайҳи роҷеъуна-Аллоҳумма аҷирни мин мусибати ва аъқибни хайран минҳо»[1]. Ҳақ таъоло ин дуо аз вай иҷобат кунад. Ва гуфт: «Худои таъоло гуфт: ё Ҷабраил, донӣ, ки ҷазои касе, ки биноии чашми вай бозситадам, чист?

[1] Мо аз они Худоем ва ба ӯ бозмегардем, Худовандо аз ин мусибат маро музд бидеҳ ва ивази некӯтар аз он иноят фармо.

Он ки дидори хеш вайро каромат кунам». Ва яке аз бузургон бар коғазе навишта буд: «Ва исбир лиҳукми раббика фа иннака биаъйунино»[1] ва ҳар ранҷе, ки ба вай расидӣ ин коғаз аз ҷайб баровардӣ ва бархондӣ. Ва зани Фатҳи Мавсалӣ бияфтод ва нохуни вай бишикаст, бихандид, гуфт: «Дардат намекунад». Гуфт: «Шодии савоб маро аз дард ғофил бикард». Ва расул алайҳиссалом гуфт: «Аз бузург доштани Худои таъоло яке он аст, ки андар беморӣ гила накунӣ ва мусибат пинҳон дорӣ». Ва яке ҳамегӯяд: «Солими Бӯҳазифаро дидам, ҷароҳат расида андар масоф ва афтода, гуфтам: об хоҳӣ? Гуфт: пои ман гир ва ба душман наздиктар каш ва об андар сабӯ кун, ки ман рӯза дорам, агар ба шаб расам, бихӯрам». Ва бидон, ки бад-он, ки бигиряд ё ба дил андӯҳгин шавад, фазилати сабр фавт нашавад, балки бад-он фавт шавад, ки бонг кунад ва ҷома бидарад ва шикоят кунад, ки расул алайҳиссалом бигирист, чун фарзанди вай, Иброҳим фармон ёфт, гуфтанд: «На аз ин наҳй кардӣ». Гуфт: «На, ки ин раҳмат аст ва Худой бар он кас, ки раҳим бувад, раҳмат кунад» ва гуфтанд, ки: сабри ҷамил он бувад, ки соҳиби мусибатро аз дигарон бознашиносад, пас ҷома даридан ва бар рӯй задан ва бонг кардан ҳаром аст, балки аҳвол бигардонидан ва изор ба сар фурӯ гирифтан ва дастор камтар кардан нашояд, балки бояд ки бидонад, ки бандае биёфарид бе ту ва боз бибарад бе ту, чунон ки Румайзо умми Салим зани Абӯталҳа гуфт: «Шавҳари ман аз хона ғоиб буд ва писаре аз ман фармон ёфт, ҷома бар вай пӯшидам, чун бозомад, гуфт бемор чи гуна аст? Гуфтам: ҳеч шаб беҳтар аз ин шаб набудааст, пас таом биёвардам ва сер бихӯрдам ва хештан биёростам беҳтар аз он ки ҳар шабе, то ҳоҷати хеш аз ман гирифт, пас гуфтам: чизе орият ба фулон ҳамсоя додам, чун бозхостам, бисёр фарёд бикард». Гуфт: «Ин аҷаб аст, сахт аблаҳ мардумонанд?» Пас, гуфтам: «Он писараки ту ҳадяи Худои таъоло буд ва ба наздики мо орият бувад, акнун Худои таъоло бозхост ва бибурд». Гуфт: Инно лиллоҳи ва инно илайҳи роҷеъун ва бомдод бо расул алайҳиссалом ин ҳикоят бикард, ки дӯш чи рафт, гуфт шаби дӯшин бар шумо муборак бувад, ки бузург шабе будааст. Он гоҳ расул гуфт алайҳиссалом: «Андар биҳишт шудам, Румайзо зани Абӯталҳаро дидам».

Пас, аз ин, ҷумла бидонистӣ, ки банда дар ҳеч ҳол аз сабр бениёз нест, балки агар аз ҳама шаҳавот халос ёбад ва узлат гирад, андар узлат сад ҳазор васваса ва андешаи мухталиф аз андаруни синаи вай сар бар кунад, ки он вайро аз зикри Ҳақ таъоло машғул кунад ва он андеша, агарчи андар мубоҳот бувад, чун вақт зоеъ кард ва умр, ки сармояи вай аст, ба

---

[1] Ба ҳукми парвардигорат шикебо бош, ту дар баробари чашми мо ҳастӣ.

зиён овард, хусуроне тамом ҳосил шуд ва тадбир он аст, ки хештанро ба аврод машғул ҳамедорад ва агар андар намоз чунон бошад, бояд ки ҷаҳд кунад ва нараҳад, илло ба коре, ки дили вай қарор гирад. Ва андар хабар аст, ки Ҳақ таъоло ҷавони фориғро душман дорад, аз ин сабаб гуфт: «Ҳар ҷавоне, ки фориғ бинишинад, фориғ набувад аз васвасаи шайтон ва шайтон қарини вай бувад ва дили вай ошёнаи васвос бувад», ҷуз ба зикри Ҳақ таъоло онро дафъ натавонад кардан, бояд ки ба пешае машғул шавад ё ба хидмате ё ба коре, ки вайро фурӯ гирад ва нашояд чунин касро ба хилват нишастан, балки ҳар кӣ аз кори дил оҷиз бувад, бояд ки танро машғул медорад.

## Пайдо кардани илоҷи сабр

**Бидон, ки** абвоби сабр яке нест ва сабр кардан аз ҳар яке душвории дигар дорад ва илоҷи вай дигар бувад, ҳарчанд ки ҷумла илоҷи вай маъҷуни илму амал аст ва ҳар чӣ андар рубъи муҳликот гуфтаем, ҳама доруи сабр аст ва ин ҷо бар сабили мисол, яке бигӯем, ки он намудгоре бошад, ки дигарҳо аз он ба қиёс бидонанд: бидон, ки гуфтем, ки маънии сабри субот, боиси дин аст, андар муқобилаи боиси шаҳват ва ин навъе аз ҷанг аст, миёни ду боис ва чун касе ду касро андар ҷанг афканад ва хоҳад, ки яке ғолиб ояд, тадбир он бувад, ки онро, ки ҳамебояд, ки ғолиб шавад, қуввату мадад ҳамедиҳад ва он дигарро заиф ҳамедорад ва мадад аз вай боз мегирад, акнун чун касеро шаҳвати мубошират ғолиб шуд ё фарҷ нигоҳ наметавонад дошт ва сабр наметавонад дошт ва агарчи хоҳад, чашм аз назар ва дил аз андеша нигоҳ наметавонад дошт ва сабр наметавонад кард, тадбир он бувад, ки аввал боиси шаҳватро заиф гардонем ва он ба се чиз бувад. **Яке** он ки донем, ки мадади вай аз ғизо ва таоми хуш хезад, пас мадад бозгирем ва рӯза фармоем, чунонки шабонгоҳ нони тиҳӣ хӯрад ва гӯшт ва таоми муқаввӣ албатта нахӯрад, **дуввум** он ки роҳи асбоб, ки ҳаяҷони шаҳавот аз он хезад, бибандем ва ҳаяҷон аз назар бувад ба сурати некӯ, пас бояд ки узлат кунад ва чашм нигоҳ дорад ва аз роҳи гузари занон ва кӯдакон бархезад, **саввум** он ки вайро таскин кунад ба мубоҳ, то бад-он аз шаҳавоти ҳаром бираҳад ва никоҳ кунад, ки шаҳватро бад-он таскин афтад ва бештар он бувад, ки бе никоҳ аз ин шаҳват нараҳад. Ва масали нафс, чун сутури саркаш аст, ки вайро риёзат бад-он диҳем, ки аввал алаф аз вай бозгирем, то ром шавад ва дигар он ки алаф аз вай дур дорем, то набинад ва дигар он ки қадре ба вай бидиҳем, ки сукун ёбад; ин ҳар се илоҷи шаҳват аст ва ин заиф кардан, боиси шаҳавот аст. Аммо қавӣ кардӣ,

боиси дин ба ду чиз бувад: **яке** он ки вайро андар фоидаи мусораат[1] бо шаҳват тамаъ афканӣ бад-он ахбор, ки андар савоби касе, ки аз ин сабр кунад, омадааст, чун аз ин қувват гирад, тааммул кунад, бад-он ки фоидаи шаҳват як соат хоҳад буд ва фоидаи сабр аз вай подшоҳии абад хоҳад, бувад, то боиси дин қувват гирад, бар қадри қуввати ин имон; ва дигар он ки вайро одат кунад ба мухолифати шаҳавот андак-андак, то далер шавад, чун касе, ки хоҳад, ки қавӣ шавад, бояд ки қувватро меозмояд ва корҳои қавӣ ба тадриҷ мекунад, то пора-пора фаротар ҳамешавад, чунон ки касе, ки гӯштӣ хоҳад гирифт, бо марде қавӣ, бояд ки аз пеш бо касоне, ки заифтар бошад, гӯштӣҳамегирад ва қувват ҳамеозмояд, ки аз он қувват зиёдат шавад ва барои ин бувад, ки қуввати касоне, ки кори сахт кунанд, беш бувад. Ва илоҷи сабр ба даст овардан, андар ҳама корҳо ин аст.

## Пайдо кардани фазилати шукр ва ҳақиқати он

**Бидон, ки** шукр мақоме азиз аст ва дараҷаи он баланд аст ва ҳар касе ба ҳақиқати он нарасад ва барои ин гуфт ҳақ азза ва ҷалла: «Ва қалилу мин ъибодийу-ш-шукури»[2]. Ва иблис таън кард одамирову гуфт: «Ва *ло* таҷадда аксаруҳум шокирина — бештари эшон шокир набошанд». Ва бидон, ки он сифот, ки онро мунҷиёт гуфтаем, ду қисм аст: як қисм аз муқаддамоти роҳи дин аст ва андар нафси хеш мақсуд нест, чун тавбаву сабр ва хавфу зӯҳд ва муҳосибату фақр, ки ин ҳама василат аст ба коре, ки варои ин аст ва дигар қисм мақосид ва ниҳоёт аст, ки андар нафси хеш мақсуд аст, на аз баҳри он, то василати коре дигар бошад, чун муҳаббат ва шавқу ризо ва тавҳиду таваккул ва шукр аз ин ҷумла аст ва ҳар чӣ мақсуд бувад, андар охират бимонад, чунон ки гуфт: «Ва охиру даъвоҳум ани-*л*-ҳамду *лиллоҳи* раббил-оламина»[3], пас чунон воҷиб кардӣ, ки ба охири китоб гуфта омадӣ, лекин ба сабаби он ки сабр ба шукр тааллуқ дорад, ин ҷо гуфта омад ва нишони бузургии дараҷаи вай он аст, ки Ҳақ таъоло вайро ёд кард ва гуфт: «Фазкуруни азкуркум ва ашкуру ила ва *ло* такфуруни»[4] ва расул алайҳиссалом гуфт: «Дараҷаи он ки таом хӯрад, шокир бошад, ҳамчун дараҷаи он аст, ки рӯза дорад ва собир бошад». Ва гуфт: «Рӯзи қиёмат нидо кунанд, ки: «*Лияқуми-л-ҳомидуна*»[5], ҳеч кас барнахезад, магар онки ҳақро азза ва ҷалла шукр бикарда бошад, андар ҳама аҳвол». Ва чун ин оят фуруд

---

[1] Гӯштӣ гирифтан.

[2] Андаке аз бандагон шукр гузоранд.

[3] Охирин дуои эшон шукри парвардигори ин ҷаҳон аст.

[4] Маро ёд оваред, то шуморо ёд кунам ва маро сипос гузоред ва куфрон накунед.

[5] Шукргузорон бар пой хезанд.

омад, андар ниҳодани ганҷ ва наҳй аз он ки: «Валлазина йакнизуна-з-заҳаба вал физзата». Умар разийаллоҳу анҳу гуфт: «Ё расулуллоҳ, пас чӣҷамъ кунем аз мол?» Гуфт: «Забоне зокир ва диле шокир ва зане мӯъмина»: яъне, ки андар дунё бад-ин се қаноат кун, ки зане мӯъмина ёвар бошад, андар фароғат, ки бад-он зикр ва шукр ҳосил ояд. Ибни Масъуд разийаллоҳу анҳу ҳамегӯяд, ки: «Шукр як нимаи имон аст». Ато ҳамегӯяд: «Андар наздики Оиша шудам разийаллоҳу анҳо ва гуфтам: аз аҷоиби аҳволи расул алайҳиссалом чизе ҳикоят кун, гуфт: чи бувад аз аҳволи вай, ки на аҷаб бувад, як шаб бо ман дар ҷомаи хоб даромад, чунон ки тани вай бараҳна ба тани ман расид. Пас, гуфт: ё Оиша бигузор, то биравам ва Худои хешро ибодат кунам, гуфтам: ман ин мехоҳам, ки ба ту наздиктар бошам, лекин бирав. Бархост ва аз машк об берун кард ва вузӯ сохт ва обе андак истеъмол кард, пас дар намоз истод ва намоз мекард ва мегирист, то он гоҳ, ки Билол биёмад, то ба намози бомдод равад, гуфтам: Худои таъоло гуноҳони ту омурзидааст, чаро мегирйӣ? Гуфт: пас на бандае шокир бошам, чаро нагирям, ки ин оят бар ман фуруд омадааст: инна фи халқи-с-самовоти ва-л-ъарзи ва ихтилофи-л-лайли ва-н-наҳори лиойотин лиувли-л-боби-л-лазина йазкуруналлоҳа қиёман ва қуъудан — ал-ойа...». Яъне, ки: авлавулалбоб хуфта ва нишаста ва бар пой ба зикри Ҳақ таъоло машғул бошанд ва дар аҷоиби малакути осмон назора мекунанд ва шукри он ки ин дараҷа ёфтанд, мегирянд, аз шодӣ ва аз бим, чунон ки ривоят кунанд, ки яке аз пайғамбарон ба санге хурд бигузашт, ки оби бисёр аз вай ҳамеомад, Худои таъоло онро ба сухан овард ва гуфт: то ин оят фуруд омадааст: «Ва қудуҳо-н-носа ва-л-ҳиҷорату — ки мардум ва санг ва алаф дӯзах хоҳанд буд», ман ҳамчунин ҳамегирям, гуфт: «Бор Худоё, вайро аз ин хавф эмин гардон», он аҷобат карданд, вақте дигар бигузашт, ҳамчунон об меомад, гуфт: «Акнун боре чаро мегирйӣ?» Гуфт: «Он гиристан хавф буд ва ин гиристан шукр аст ва ин масале аст, дили одамиро, ки аз санг сахттар аст: бояд ки мегиряд, гоҳ аз андӯҳ ва гоҳ аз шодӣ, то нарм шавад».

## Ҳақиқати шукр

**Бидон, ки** гуфтаем, ки ҳама мақомоти дин бо се асл ояд: илм ва ҳол ва амал, илм асл аст ва аз вай ҳол хезад ва аз ҳол амал хезад ва ҳамчунин илм шукри шинохти неъмат аст, аз Худованд ва ҳолати шодии дил аст, бад-он неъмат ва амал ба кор доштани неъмат аст, дар он чи муроди Худованд аст; ва он амал ҳам ба дил тааллуқ дорад ва ҳам ба забон ва ҳам ин; ва то ҷумлаи ин маълум нашвад, ҳақиқати шукр маълум нашавад:

**Аммо илм** он аст, ки бишиносӣ, ки ҳар неъмат, ки турост, аз Ҳақ субҳонаҳу ва таъоло аст ва ҳеч касро бо вай андар он ширкат нест ва то касеро андар миёна асбоб мебинӣ ва менигарӣ ва аз вай чизе мебинӣ, ин маърифат ва ин шукр тамом набувад: ки чун малике туро хилъате диҳад ва чунон донӣ, ки он ба инояти вазир будааст, шукри ту маликро софӣ набошад, балки баъзе вазирро бувад ва шодии ту ҳама маликро набувад, аммо агарчи донӣ, ки хилъат ва тавқеъ[1] ба ту расид ва тавқеъ ба қаламу коғаз бувад, ин нуқсон наёрад, ки донӣ, ки қаламу коғаз мусаххар бувад ва ба эшон чизе набувад, балки агар донӣ, ки хизонадор ба ту расонид, ҳам зиён надорад; ки донӣ, ки ба дасти хизонадор чизе набошад; вай мусаххар бошад, чун фармуданд хилоф натавонад кард — агар нафармояд, натавонад дод — вай низ чун қалам аст ва ҳамчунин агар неъмати рӯи замин аз борон бинӣ ва борон аз меғ бинӣ ва наҷоти киштӣ аз боди рост бинӣ, шукр аз ту дуруст наёяд, аммо чун бишиносӣ, ки борону меғу бод ва офтобу моҳ ва кавокиб ва ҳар чӣҳаст, ҳама дар қабзаи қудрати Худованд чунон мусаххаранд, ки қалам дар дасти котиб, ки қаламро ҳеч ҳукме набошад — ин дар шукр нуқсон наёварад; ва агар неъмате ба ту расад, ки одаме он ба ту диҳад ва он аз вай бинӣ, ин ҷаҳл бувад ва ҳиҷоб бувад аз мақоми шукр, бояд ки бидонӣ, ки вай аз он ба ту дод, ки Худои таъоло вайро муваккале фиристод, то ба илзом вайро бар он дорад, ки ҳарчанд хост, ки бо он мувакал хилоф кунад, натавонист ва агар тавонистӣ, як ҳубба ба ту надодӣ ва он мувакал доъияе аст, ки дар дили вай афканад ва фаро вай дошт, ки хайри ту дар дину дунё дар он аст, ки ин ба вай диҳӣ, то вай ба тамаъ он ки ба ғарази хеш расад дар ин ҷаҳон ё дар он ҷаҳон, он ба ту дод ва ба ҳақиқати вай на хештан дод, ки он василат сохт ба ғарази хештан, аммо Ҳақ таъоло ба ту дод, ки вайро чунин мувакале фиристод ва ҳақро ҳеч ғаразе нест дар ивази он, пас чун ба ҳақиқат бишиносӣ, ки ҳама одамиён ҳамчун хозини маликанд ва хозин ҳамчун қалам аст ва ба дасти ҳама ҳеҷ чиз нест, магар он ки эшонро ба илзом мефармоянд, он гоҳ шукр тавонӣ кард бар ин неъмат Ҳақ таъолоро, балки ин маърифат худ айни шукр аст, чунонки Мӯсо алайҳиссалом дар муноҷот гуфт: «Бор Худоё, Одамро ба дасти қудрати худ биёфаридӣ ва бо вай чунину чунин кардӣ, шукри ту чӣ гуна кард?» Гуфт, ки: «Бидонист, ки он аз ҷиҳати ман аст, донистани вай шукри ман бувад».

Ва бидон, ки абвоби маориф имони бисёр аст: **аввал** тақдис аст, ки бидонӣ, ки Худованди олам аз сифоти ҳама офаридагон ва аз ҳар чӣ дар

---

[1] Фармон, ҳукм.

ваҳму хаёл ояд, пок ва муназзаҳ аст ва иборат аз вай *субҳоналлоҳи* аст; **дуввум** — он ки бидонӣ, ки бо ин покӣ ягона аст ва бо вай ҳеч шарик нест ва иборат аз вай *ло илоҳа илаллоҳу* аст ва **саввум** он ки бидонӣ, ки ҳар чӣҳаст, ҳама аз ӯст ва неъмати вай аст ва иборат аз ин ҳолат *алҳамду лиллоҳи* бошад ва ин ва раъйи он ҳар ду аст ва он ҳар ду маърифат дар тахти вай дарояд; ва барои ин гуфт расул *салавотуллоҳу алайҳи*: «*Субҳоналлоҳи* даҳҳасанат аст, *ло илоҳа илаллоҳу* бист ҳасанат ва *алҳамду лиллоҳи* сӣҳасанат», ин ҳасанот на ҳаракоти забон аст бад-ин калимот, балки он маърифатҳост, ки ин калимот аз он аст. Ин аст маънии илми шукр.

Аммо **ҳоли шукр** он фараҳ аст, ки андар дил падид ояд аз ин маърифат: ки ҳар кӣ аз касе неъмате бинад, ба вай шод шавад; валекин ин шодӣ аз се ваҷҳ тавонад буд: ки агар малике ба сафаре хоҳад шуд, чокаре аз они хешро асбе диҳад, агар ин чокар шод шавад ба сабаби асб, ки вайро ба асбе ҳоҷаб бувад, биёфт — ин шодӣ на шукри малик бувад: агар ин асб дар саҳро ёфтӣ, худ ҳамчунин шод шудӣ; дигар он ки шод бад-он шавад, ки бад-ин инояти малик дар ҳаққи худ бишиносад ва вайро умеди неъматҳои дигар афтад, ин шодист ба неъмат, лекин на аз барои мунъим, балки барои умед ва инъоми вай, ин ҷумла шукр аст, валекин ноқис аст; **дараҷаи саввум** он ки шод бад-он бувад, ки ин асб бартавонад нишаст, то ба хидмати малик равад ва вайро мебинад, ки аз вай худ ҷуз вай чизе дигар намехоҳад, ин шодӣ ба малик бошад ва ин тамом шукр бувад. Ҳамчунин касе, ки Худои таъоло вайро неъмате диҳад ва бад-он неъмат шод шавад, на ба неъмат, ин на шукр бувад ва агар ба неъмат шод шавад, валекин бар он ки далели ризо ва иноят гардад, ин шукр бувад, валекин ноқис бувад; ва агар аз он бувад, то ин неъмат сабаби фароғати дин шавад, то ба ибодат ва илм пардозад ва талаби қурб кунад ба ҳазрати вай, ин камоли шукр бувад; ва нишони ин он бувад, ки ҳар дунё, ки вайро аз вай машғул кунад бад-он андӯҳгин шавад ва он неъмат нашиносад, балки норасидани он неъмат шиносад ва бар он шукр кунад, пас ба ҳеч чиз, ки ёвари вай набошад дар роҳи дин, бад-он шод нашавад. Ва барои ин гуфт Шиблӣ — алайҳирраҳма, ки: шукр он бувад, ки неъматро набинӣ, мунъимро бинӣ; ва ҳар киро лаззат ҷуз дар маҳсусот набувад, чун шаҳвати шикам ва чашм ва фарҷ, аз вай ин шукр мумкин нашавад, пас камтар аз он набувад, ки андар дараҷаи дуввум бувад, ки аввал дараҷаи он ҷумлаи шукр нест;

Ва аммо **амали шукр** ба дил бувад ва ба забон ва ба тан: аммо ба дил он бувад, ки ҳама халқро хайр хоҳад ва дар неъмат бар ҳеч кас ҳасад накунад;

ва аммо ба забон он, ки шукр мекунад ва алҳамду лиллоҳ мегӯяд ва дар ҳама аҳвол ва шодӣ ба неъмат изҳор мекунад. Ва расул салавотуллоҳу алайҳи якеро гуфт: «Чи гунаӣ?» Гуфт: «Бахайр валҳамду лиллоҳ». Гуфт: «Ин меҷустам». Ва ғарази салаф, ки якдигарро гуфтандӣ чи гунаӣ, ин будӣ, то ҷавоб ба шукр будӣ ва ҳам гӯянда ва ҳам пурсанда дар савоб шарик будандӣ. Ва ҳар кӣ шикоят кунад, базаҳкор бошад, агарчи дар бало бувад, ваҷҳи зишттар аз он ки аз Худованди ҳама олам гила кунад ба мудбире, ки ба дасти вай ҳеч чиз набувад! Балки ба бало шукр бояд кард, ки бошад, ки он сабаби саодати вай бувад ва агар натавонад, боре сабр кунад. Ва аммо амал ба тан он аст, ки ҳама аъзо неъмат аст аз ҷиҳати вай, андар он ба кор дорӣ, ки барои он офаридааст; ва ҳамаро барои охират офаридааст ва маҳбуби вай аз ту он аст, ки бад-он машғул бошӣ, чун неъмати вай дар маҳбуби вай сарф кардӣ, шукр гузоридӣ, боз он ки ӯро дар он ҳеҷҳаззу насиб нест: ки вай аз ин муназзаҳ аст, лекин масали ин чунон аст, ки подшоҳеро дар ҳаққи ғуломе инояте бошад ва он ғулом аз вай дур бувад, вайро асб фиристад ва зоди роҳ фиристад, то ба наздики вай ояд ва ба сабаби наздикӣ ба ҳазрати вай мӯҳташам шавад ва дараҷаи баланд ёбад ва подшоҳро дурии вай ва наздикӣ дар ҳаққи хеш ҳар ду яке бувад, ки дар мамлакат вайро аз вай чизе наяфзояд ва накоҳад, лекин аз барои ғулом хоҳад, то вайро нек афтад, ки чун малик карим бувад, нек афтод. Ҳама халқро хоҳон бувад барои эшон на барои хеш; пас агар он ғулом ба рост нишинад ва рӯй ба ҳазрати малик оварад ва зод дар роҳ ба кор барад, шукри неъмати асб ва зод гузорад, бувад ва агар барнишинад ва пушт бар ҳазрати малик кунад, то дуртар афтад, каффорати неъмат оварда бошад ва агар маътал бигузорад ва на наздиктар шавад ва на дуртар, ҳам куфри он бувад, агарчи бад-он дараҷа набувад. Ҳамчунин чун банда неъмати Худои таъоло дар тоати вай ба кор дорад, то бад-он дараҷаи қурбат ёбад ба ҳазрати Илоҳият шокир бувад ва агар дар маъсият харҷ кунад, то дуртар шавад, куфри он бувад ва агар маътал бигузорад ё андар танаъъум мубоҳ кунад, ҳам куфри он бувад, агарчи бад-он дараҷа набувад ва чун маълум шуд, ки шукри ҳар неъмате бад-он бошад, ки дар маҳбуби Ҳақ таъоло сарф кунад, ин натавонад, илло касе, ки маҳбуби Ҳақ таъоло аз макруҳ бозшиносад ва ин илме дақиқ аст ва борик, то ҳикмати офариниш дар ҳар чизе нашиносад, ин маънӣ маълум нашавад ва мо ба мисоле чанд мухтасар дар ин китоб ишорат кунем, агар касе зиёдате хоҳад аз китоби «Эҳё» талаб кунад, ки ин китоб беш аз ин эҳтимол накунад.

## Пайдо кардан он ки куфрони ҳар неъмате он бошад, ки вайро аз роҳи ҳикмати вай бигардонанд ва дар он ваҷҳ, ки вайро барои он офаридаанд, сарф накунанд

Бидон, ки сарф кардани неъмати Худои таъоло дар маҳбуби Худой шукр аст ва дар макруҳ куфрон аст ва маҳбуб аз макруҳ ба тафсили тамом ҷуз ба шарт натавон донист, пас шарт он аст, ки неъмат дар тоат сарф кунад, чунон ки фармон аст. Аммо аҳли басиратро роҳест, ки дар он ҳикмати корҳо ба назар ва истидлол ва бар сабили илҳом бишиносад, чи мумкин аст, ки [1] касе бишиносад, ки ҳикмат дар офариниши меғ борон аст ва дар офариниши борон набот аст ва дар офариниши набот ғизои ҷонварон аст ва ҳикмат дар офариниши офтоб, падид омадани шабу рӯз аст, то шаб сукунро бувад ва рӯз маишатро;

Ин ва амсоли ин равшан аст, ки ҳама касе бишиносад, аммо дар офтоб бисёр ҳикматҳост, беруни ин ки ҳар касе нашиносад ва бар осмон ситорае бисёр аст, ки ҳар касе надонад, ки ҳикмати офариниши он чист, чунон ки ҳар касе бидонад, аз аъзои хеш, ки даст барои гирифтан аст ва пой барои рафтан ва чашм барои дидан ва бошад, ки надонад, ки ҷигар ва супурз барои чист ва надонад, ки чашм аз даҳ табақа офаридаанд. Пас, ин ҳикматҳо баъзе бориктар бувад, ки ҷуз хавос онро надонанд ва шарҳи ин дароз бувад ва аммо ин миқдор лобуд аст, ки бибояд донистан, ки одамиро барои охират офаридаанд, на барои дунё ва ҳар чӣ одамиро аз он насиб аст дар дунё, барои он офаридаанд, то зоди вай бошад ба охират ва гумон набояд бурд, ки ҳама чизе барои вай офаридаанд, то чун дар чизе худро фоидае набинад, гӯяд, ин чаро офаридаанд? То гӯяд, ба масал, ки мурча ва магасро чаро офаридаанд? Бояд ки мурча низ тааҷҷуб мекунад, то туро чаро офаридаанд, то ба ҳар роҳ пой бар вай мениҳӣ ва мекушӣ! Ва тааҷҷуби ту ҳамчун тааҷҷуби вай аст; балки аз камоли ҷуди илоҳият лозим аст, ки ҳар чӣ мумкин аст, ки дар вуҷуд ояд, бар некӯтарин ваҷҳе дар вуҷуд ояд аз ҳама аҷнос ва анвоъ аз ҳайвонот ва наботот ва аз маодин ва ғайри он ва он гоҳҳар якеро дархури зарурати вай ва дараҷоти вай аз зинат ва оростагии вай дар вуҷуд ояд, ки он ҷо манъ ва бухл нест ва ҳар чӣ дар вуҷуд наёяд, аз камол ва зинат аз он бувад, ки маҳал қобили он набувад, ки ба зидди он сифат машғул бувад ва

[1] Ҳамон гуна, ки дар муқаддима ёдовар шудем нусхае, ки ин китобро аз рӯи он ба чоп мерасад нусхаи комил нест ва то ин ҷо ба поён мерасад. Хушбахтона шунида шуд дар китобхонаи устоди ҷаноби Оқои Алӣ Асғари Ҳикмат нусхаи бисёр гаронбаҳое аз ин китоб мавҷуд аст, Пас аз мароҷиа хоҳиши мусаҳеҳро бо камоли кушодарӯӣ қабул фармуда нусхаи мазбурро ба ихтиёраш гузоштанд, бинобар ин лозим медонад ниҳоят ташаккур ва итминони худро хидмати ҷаноби муаззамлаҳу тақдим дорад.

бошад, ки он зид низ мақсуд бувад, барои кори дигар: ки оташро мумкин нест, ки сардӣ ва латофати об қабул кунад, ки гарм сардӣ напазирад, ки зидди вай аст ва гармӣ низ мақсуд аст аз вай азолат кардан, нуқсоне бувад. Ва ба ҳақиқат он рутубат, ки магас аз вай офариданд, магас аз он рутубат комилтар аст ва он рутубат қобили ин камол бувад, аз вай бознадоштанд, ки он манъи бухл бошад ва аз он комилтар аст, ки дар вай ҳаёт ва қудрат ва ҳис ва ҳаракат ва ашколи аъзои ғариб аст, ки дар он рутубат нест ва аз он одамӣ аз вай наёфариданд, ки боргоҳи офариниш одамӣ надошт ва қобили он набуд, ки дар вай сифоте бувад, ки зидди он сифот бувад, ки шарти офариниш одамӣ аст, аммо ҳар чӣ бад-он магасро ҳоҷат бувад, аз вай бознадошт, аз парру бол ва дасту пой ва чашму даҳон ва сару шикам ва ҷое, ки ғизо дар шавад ва ҷое, ки ғизо дар вай қарор гирад, то ҳазм афтад ва ҷое, ки боз берун ояд ва ҳар чӣ тани вайро бибоист, аз тангӣ ва латифӣ ва сабукӣ, аз вай бознадошт ва чун вайро ба дидор ҳоҷат бувад ва сари вай хурд бувад, ки чашме, ки пилк дорад, эҳтимол накунад, вайро ду нигина офарид бе пилк чун оина то суратҳо дар вай бинамояд ва бибинад, чун пилк барои он бувад, то гарде, ки бар чашм нишинад аз вай месутурад ва чун масқалаи[1] оина бошад ва вайро пилк набувад, ба дили он ду даст зиёдат биёфариданд ва вайро то ҳар соат бад-он ду даст он ду нигинаро пок мекунад ва он гоҳ ду даст дар ҳам мемолад, то гард аз дасти вай бишавад; ва мақсуд аз гуфтани ин он аст, то бидонӣ, ки раҳмат ва лутфу инояти илоҳӣ омм аст ва ба одамӣ махсус нест, ки ҳар кирме ва сорхакеро он чи мебоист, ҳама ба камол бидодаанд, то ба решае ҳамон сурат бикардаанд, ки бар пиле ва ин на барои одамӣ офаридаанд, ки вайро барои худ офаридаанд, чунон ки туро барои ту офаридаанд, ки на пеш аз офариниш василате ва қаробате доштӣ, ки бад-он мустаҳаққи офариниш будӣ, ки дигарон надоштанд, валекин баҳри Илоҳият он вақт муҳит буд, ки дар вай ҳама чизе буд ва яке аз чизҳо туӣ ва яке мӯрча аст ва яке магас ва яке пил ва яке мурғ ва ҳамчунин; ва агарчи аз ин ҷумла он чи ноқис аст, фидои комил кардаанд ва одамӣ комилтарин аст, лоҷарам чизҳо фидои вай аст, аммо дар зери замин, дар қаъри дарё бисёре чизҳост, ки одамиро дар вай ҳеч насиб нест ва бо вай ҳамон лутф кардаанд дар охир пеши зоҳир ва ботини вай ва бошад, ки чандон нақшу нигор бар зоҳири вай карда бошанд, ки одамиён аз он оҷиз оянд ва акнун ин ба дарёҳои улум тааллуқ дорад, ки уламо аз он оҷиз бошанд ва шарҳи он дароз бувад.

Ва мақсуд он аст, ки бояд ки хештанро гузидаи ҳазрати илоҳият ном

---

[1] Асбоби сайқал додан.

накунӣ, то ҳама бар хештан рост кунӣ ва ҳар чӣ туро дар он фоида набошад, гӯӣ чаро офариданд ва дар вай худ ҳикмат нест ва чун бидонистӣ, ки мӯрчаро барои ту наёфариданд, бидон, ки офтобу моҳ ва ситорагону осмонҳо ва малоика ва ин ҳама барои ту нест, агарчи туро дар баъзе аз эшон насибе ҳаст, чунон ки магасро барои ту наёфариданд, агарчи туро аз вай насиб аст, то ҳар чӣ нохуш ва ганда аст ва афн гашта мехӯрад, то бӯйҳои нохуш ва уфунат камтар мешавад ва қассобро барои магас наёфариданд, агарчи магасро дар вай насиб аст. Ва гумони ту бар он ки офтоб ҳар рӯзе барои ту мебарояд, ҳамчун гумони магас аст, ки пиндорад, ки қассоб ҳар рӯз барои вай бар дӯкон мешавад, то вай аз он хун ва наҷосатҳо сер бихӯрад ва қассоб рӯй ба кори дигар дорад, ки он магас ёд наёварад, агарчи қассоб ҳаёт ва ғизои магас аст; офтоб низ дар тавоф ва гардиши хеш рӯй ба ҳазрати Илоҳият дорад, ки аз ту худ ёд наёварад, агарчи аз фазалоти нури вай чашми ту бино шавад ва аз фазалоти ҳарорати вай мизоҷи замин мӯътадил шавад, то набот, ки ғизои туст, бирӯяд, пас моро ҳикмати офариниш чизе, ки ба ту тааллуқ надорад, дар маънии шукр ба кор менаёяд ва он чи ба ту тааллуқ дорад, низ бисёр аст, ҳама натавон гуфт, мисоле чанд бигӯем: яке он ки туро чашм офариданд барои ду кор, яке он ки то роҳ фаро ҳоҷати хеш донӣ дар ин ҷаҳон ва дигар то дар аҷоиби сунъи Ҳақ таъоло назора кунӣ ва бад-он азамати вай бишиносӣ, чун дар номаҳраме нигарӣ, куфрони неъмат кардӣ, балки чашм бе офтоб тамом нест, ки бе вай фаро набинад ва офтоб бе осмону замин мумкин нест, ки шабу рӯз аз осмону замин падид ояд ва ту бад-ин як назар дар неъмати чашм ва офтоб, балки дар неъмати осмону замин куфрон овардӣ ва аз ин аст, ки дар хабар аст, ки: ҳар кӣ маъсият кунад ва замину осмон бар вай лаънат кунад ва туро даст барои он додаанд, то кори хештан бад-он рост кунӣ: таом хӯрӣ ва хештан бишӯӣ ва мисли ин, чун ту бад-он маъсият кунӣ, куфрони неъмат кардӣ, балки масалан агар ба дасти рост истинҷо кунӣ ва ба дасти чап мусҳаф фиристонӣ, куфрон оварӣ, ки аз маҳбуби Ҳақ таъоло берун шудӣ, ки маҳбуби вай адл аст ва адл он аст, ки шарифро бувад ва ҳақир ҳақирро бувад; ва аз ду дасти ту яке қавитар офарид, дар ғолиб он шарифтар аст ва корҳои ту ду қисмат аст, баъзе шариф, бояд ки он чи шариф аст ба рост кунӣ ва он чи ҳақир аст, ба чап, то адл ба ҷой оварда бошӣ; агар на баҳимавор ҳикмат ва адл аз миён баргирифта бошӣ. Ва агар оби даҳон аз сӯи қибла андозӣ, неъмати ҷаҳонро ва неъмати қибларо куфрон овардӣ, ки ҷиҳоти ҳама баробар бувад ва Ҳақ таъоло барои салоҳи ту якеро шариф карда, то дар ибодат рӯй ба вай орӣ, то сабаби субот ва сукуни ту

бувад ва хонае, ки дар ин ҷиҳат биниҳод, ба худ изофат кард; ва туро корҳои ҳақир аст чун қазои ҳоҷат ва оби даҳон андохтан ва корҳои шариф чун таҳорату намоз, чун ҳама баробар дорӣ, баҳимавор зиндагӣ карда бошӣ; ва ҳаққи неъмати ақл, ки адл ва ҳикмат дар вай падид ояд, ҳаққи неъмати қибла ботил карда бошӣ ва агар ба масал аз дарахте шохе бишиканӣ, бе ҳоҷате ё шукуфае биситонӣ, неъмати дастро ва неъмати дарахтро ботил кардӣ, ки он шохро биёфариданд ва дар вай уруқ сохтанд, то ғизои хеш мекашад ва дар вай қуввати ғизо хӯрдан ва қувватҳои дигар, ки офариданд, барои корест, ки чун ба камол расад, бад-он кор ба камол расад, чун он бар вай қатъ кунӣ, куфрон бувад, магар ки бад-он ҳоҷат бувад туро дар камоли кори хеш он гоҳ камол вай фидои камоли ту бошад, ки адл он бувад, ки ноқис фидои камол бувад — ва агар аз мулки дигаре бишиканӣ, куфрон бувад, агарчи туро ҳоҷат бувад: ки ҳоҷати молик аз ҳоҷати ту фарозтар аст ва авлотар, ҳарчанд ки бандаро мулк ба ҳақиқат нест, лекин дунё чун хонест ниҳода ва неъмати дунё чун таомҳо бар вай ва бандагони Худои таъоло меҳмонон бар он хон, ки ҳеч кас мулк надорад, валекин чун ҳар луқмае ба ҳама вафо накунад, ҳар чӣ як меҳмон ба даст фаро гирифт, ё дар даҳон ниҳод, меҳмони дигарро нашояд, ки аз вай биситонад, мулки бандагон беш аз ин нест ва чунон ки меҳмонро набошад, ки таом мебаргирад ва ҷое мениҳад, ки дасти касб бад-он нарасад, ҳеч касро нест, ки дунё беш аз ҳоҷати хеш нигоҳ дорад ва дар хизона ниҳад ва ба мӯҳтоҷон надиҳад: лекин ин дар вақте зоҳир наёяд, ки ҳоҷати ҳар касе маълум набошад ва агар ин роҳ кушода кунем, ҳар касе колои дигаре меситонад ва мегӯяд вайро ҳоҷат нест, пас ба ҳукми зарурат ин бигузоштаем, валекин бар хилофи ҳикмат аст ва наҳй аз ҷамъи мол бад-ин омадааст, хосса дар ҷамъи таом, ки қавоми халқ аст: ки ҳар кӣҷамъ кунад, то гарон бифурӯшад, дар лаънати Худои таъоло бошад, балки ҳар кӣ дар вай бозаргонӣ кунад, ки таом ба таом бифурӯшад, бар сабили рибо дар лаънати Худой бувад; ки он қавоми халқ аст, чун аз он тиҷорат созад, дар банд афтад ва зуд ба мӯҳтоҷон нарасад ва ин низ дар зару сим ҳаром аст, барои он ки Худои таъоло зару сим барои ҳикмат офаридааст: яке қимати коло ба вай падид ояд, ки кас надонад, ки асбе чанд ғулом арзад ва ғуломе чанд ҷома арзад ва ин ба якдигар бибояд фурӯхт, пас ба чизе ҳоҷат бувад, ки ҳама ба қиёси вай бидонанд; ва зару сим барои он биёфарид, то чун ҳокиме бошад, ки миқдори ҳар чизе пайдо мекунад, ҳар кӣ вайро дар ганҷ ниҳад, чунон бувад, ки ҳоким мусулмононро дар ҳабс кунад ва ҳар кӣ аз он кӯза ва офтоба кунад, чунон бувад, ки ҳоким мусулмононро ҳаммолӣ ва ҷулоҳагӣ фармояд, ки офтоба барои он аст, то

об нигоҳ дорад ва ин худ аз сафол ва мис битавон кард, дигар ҳикмат он ки ду гавҳари азизанд, ки бо эшон ҳама кас дар эшон рағбат кунад: ки ҳар кӣ зар дорад, чизе дорад ва бошад, ки касе ҷомае дорад ва ба таом ҳоҷатманд аст ва он кас, ки таом дорад, ба ҷома ҳоҷатманд аст, пас Худои таъоло зару сим биёфарид ва азиз кард, то муомилатҳо бад-он бошад, то бо эшон, ки ҳоҷат нест, ҳар чӣ бад-он ҳоҷат аст, ба даст оваранд, чун зар ба зару сим ба сим фурӯхтан гиранд, ин ҳар ду ба якдигар машғул шаванд ва дар банди якдигар бимонанд, василати дигар корҳо набошанд, пас гумон мабар, ки дар шаръ чизе аст, ки аз ҳикмату адл берун аст, балки ҳар чӣҳаст, чунон мебояд, ки ҳаст, лекин баъзе аз он ҳикматҳо борик бувад, ки ҷуз пайғомбарон надонанд ва баъзе ҷуз уламо бузург надонанд ва ҳар олим, ки корҳоро ба тақлид ва ба сурат фаро гирифтан бувад, ноқис бувад ва ба авом наздик бувад. Ва чун ин ҳикматҳо бишинохт, ин ки фуқаҳо онро макруҳ шиносанд, эшон ҳаром шиносанд: то яке аз бузургон ба саҳв пои чап аввал дар кафш кард, куфрони онро чандин хирвор гандум бидод ва он ки агар оммӣ шохи дарахт бишиканад, то оби даҳон аз сӯи қибла андозад ё ба дасти чап мусҳаф биситонад, бар вай чандон эътироз накунем, ки он нуқсони оммӣ аст ва оммӣ ба баҳоим наздик аст ва тоқати ин корҳо надорад, чи аҳволи вай худ чунон дур бошад аз ҳикмат, ки чунин дақоиқ дар вай ҳеч чиз нанамояд, чи агар касе озод бифурӯшад рӯзи одина ба вақти бонги намоз, бо вай итоб накунанд, ки дар ин вақт байъ макруҳ аст, ки ҷинояти озод фурӯхтан, ин кароҳиятро фурӯ пӯшад ва агар касе дар меҳроби масҷид қазои ҳоҷат кунад, пушт ба қибла ин итобро, ки пушт ба қибла қазои ҳоҷат кардӣ, ҷое намонад, ки ҷинояти вай худ чунон зишт аст, ки ин дақиқа дар он пайдо наёяд ва осон гирифтан, кори авом аз ин аст, фатвои зоҳир барои авом аст, аммо солики роҳи охират, бояд ки ба фатвои зоҳир нанигарад ва ин ҳама дақоиқ нигоҳ дорад, то ба малоика наздик шавад дар адл ва ҳикмат ва агар на ҳамчун оммӣ ба баҳима наздик бувад, дар гузоштагӣ.

**(Пайдо кардани ҳақиқати неъмат, ки кадом аст)**

**Бидон, ки**ҳар чӣ Худои таъоло офаридааст дар ҳаққи одамӣ, чаҳор қисм аст: яке он аст, ки ҳам андар ин ҷаҳон судманд аст ва ҳам дар он ҷаҳон, чун илм ва хулқи некӯ ва дар ин ҷаҳон неъмат ба ҳақиқат ин аст, **дуввум** — он ки дар ҳар ду ҷаҳон зиёнкор аст, чун нодонӣ ва хӯи бад ва бало ба ҳақиқат ин аст, **саввум** — он ки дар ин ҷаҳон бо роҳат аст ва дар он ҷаҳон бо ранҷ, чун бисёрии неъмати дунё ва таматтӯъ бад-он ва ин

неъмат аст, наздики аблаҳон ва балост наздики орифон ва масали ин чун гурусна аст, ки ангубин ёбад, ки заҳр дар вай бувад: агар аблаҳ бувад ва надонад, ки дар вай заҳр аст, неъмат шуморад ва агар оқил бувад, бало шуморад, **чаҳорум** — он ки дар ин ҷаҳон бо ранҷ бувад ва дар он ҷаҳон бо роҳат, чун риёзат ва мухолифати шаҳват ва ин неъмат аст наздики орифон, чун доруи талх наздики бемори оқил ва ин балост наздики аблаҳон.

**– ФАСЛ –**

**(Раво бувад, ки чизе дар ҳаққи касе неъмат бувад ва дар ҳаққи дигаре бало)**

**Бидон, ки** асбоби дунё бештар омехта бувад, ки дар вай ҳам шарр бувад ва ҳам хайр, валекин ҳар чӣ манфиат ба вай бештар аз зарар бувад, он неъмат аст ва ин ба мардумон бигардад: ки мол ба қадри кифоят манфиати вай бештар аз зарар ва зиёдат аз кифоят зарари он бештар, дар ҳаққи бештари мардумон ва кас бошад, ки андак низ вайро зиён дорад, ки сабаб он бувад, ки ҳирс зиёдат бар вай ғолиб шавад — ва агар ҳеч нахостӣ — ва кас бувад, ки комил бувад ва бисёр вайро зиён надорад, ки ба вақти ҳоҷат тавонад дод. Пас, бидонӣ, ки раво бувад, ки чизе дар ҳаққи касе неъмат бувад ва ҳамон дар ҳаққи дигаре, бало бувад.

**– ФАСЛ –**

**(Хайри тамомтарин илм аст. Ва шарри тамомтарин ҷаҳл)**

**Бидон, ки**ҳар чӣ халқ онро хайр донад, аз се ҳол берун набувад: ё хуш аст дар ҳол ё судманд аст дар мустақбал ё некӯст дар нафси хеш; ва ҳар чӣ онро шарр донанд ё нохуш аст дар вақт ё зиёнкор аст дар мустақбал ё зишт аст дар нафси хеш, пас хайри тамомтарин он аст, ки ин ҳама дар вай ҷамъ аст, ки ҳам хуш аст ва ҳам некӯ ва ҳам судманд аст ва ин нест, магар илму ҳикмат; ва шарри тамомтарин ҷаҳл аст, ки ҳам нохуш аст ва ҳам зишт ва ҳам зиёнкор. Ва бидон, ки ҳеч чиз аз илм хуштар нест, лекин наздики касе, ки дили вай бемор набувад ва бидон, ки ҷаҳл дард кунад дар ҳол ва нохуш бувад, ки ҳар кӣ чизе надонад ва хоҳад, ки донад, дарди ҷоҳилии хеш меёбад ва ҷаҳл зишт аст, валекин ин зиштӣ дар вай зоҳир нест, аммо дар даруни дил аст, ки сурати дилро кӯж гардонад. Ва ин аз зиштии зоҳир зишттар аст ва чиз бувад, ки нофеъ бувад, валекин нохуш бувад, чун буридани ангушт аз ним, он ки даст табоҳ шавад ва чиз бувад,

ки аз ваҷҳе суд дорад ва аз ваҷҳе зиён, чун касе, ки мол ба дарё андозад ва чун киштӣғарқ хоҳад шуд, то хештан саломат ёбад.

## – ФАСЛ –
## (Хушиҳову лаззатҳо бар се дараҷа аст)

Мардумон чунин гӯянд, ки ҳар чӣ хуш бувад, он неъмат бувад ва хушиҳову лаззатҳо бар се дараҷа аст: **яке** — он аст, ки он хасистар аст ва он лаззати шикам ва фарҷ аст, ки халқ бештар он донанд ва бад-он машғул бошанд ва ҳар чӣ талаб кунанд, барои он кунанд ва далели хасисӣ ин аст, ки ҳама баҳоим дар ин шарик бошанд ва дар пеши одамианд, дар ин лаззат, ки хӯриш ва гушни[1]ҳайвонот беш аст, балки магасу мӯр бо одамӣ шариканд, андар ин чун касе ҳамагии хеш бад-ин диҳад, ба дараҷаи ҳашароти замин кифоят карда бошад; **дараҷаи дуввум** — лаззати ғалаба ва риёст ва беҳтар омадан аст аз дигарон, ки он қуввати хашм аст ва он гарчи шарифтар аст, аз лаззати шикам ва фарҷ, лекин ҳам хасис аст, ки баъзе аз ҳайвонот дар ин шарик аст, ки агар ҳамаро нест, шеру палангро шараҳи кибр ва ғалаба кардан ва беҳтар омадан ҳаст; **дараҷаи саввум** — лаззати илм ва ҳикмат ва маърифати Ҳақ таъоло ва аҷоиби сунъи Вай аст ва ин шариф аст, ки ин ҳеч баҳимаро нест, балки ин сифати малоика аст ва балки аз сифоти Ҳақ таъоло аст, ҳар киро лаззати вай дар ин аст: комил аст ва ҳар киро дар ин ҳеч лаззат нест, ноқис аст, балки бемор аст ва ҳолик. Ва бештари мӯъминон аз ин ду қисм бошанд, ки ҳам лаззати ин ёбанд ва ҳам лаззати дигар чизҳо, чун лаззати риёсат ва шаҳват, валекин ҳар киро бар вай ғолиб лаззати маърифат бувад, он дигар бад-ин мастур ва мағфур бувад ва ҳар киро он дигар ғолиб бувад ва ин ба такаллуф бувад, ба дараҷаи нуқсон наздиктар бувад, агар ҷаҳди он накунад, то ин ғолиб ояд; ва маънии руҷҳони Каффаи ҳасанот ин бувад.

## (Пайдо кардани ҷумлаи ақсоми неъмат ва дараҷоти он)

**Бидон, ки** неъмати ҳақиқӣ саодати охират аст, ки он матлуб аст дар нафси хеш, на барои неъмати дигар варои он ва он чаҳор чиз аст: бақое, ки фаноро ба вай роҳ набувад ва шодие, ки бо андӯҳ омехта набувад ва илмеву кашфе, ки андар вай кудурат ва зулмати ҷаҳл набувад ва бениёзие, ки фақру ниёзро ба вай роҳ набувад ва фазолика[2] ин бо лаззат

---

[1] Ҷимоъ кардан.

[2] Хулоса.

мушоҳидаи ҳазрати Илоҳият ояд, ки малолро ва зиёнро ба вай роҳ набувад; неъмати ҳақиқӣ ин аст, ки васелат ва роҳ ин аст ва дар нафси хеш матлуб нест ва неъмати тамом ин бувад, ки аз вай вайро хоҳанд, на чизи дигарро ва барои ин гуфт расул — салавотуллоҳу алайҳи: «Ал–айшу айшу-л-охирати»[1]. Ва ин калима як роҳ расул салавотуллоҳу алайҳи дар ғояти шиддат бувад, гуфт: «То худро аз ранҷи дунё салват[2] диҳад ва як роҳ дар ғояти шодӣ дар ҳаҷҷи видоъ, ки дин ба камол расида бувад ва ҳама халқ рӯй ба вай оварда буданд, вай бар пушти уштур буд ва аз вай аъмоли ҳаҷ мепурсиданд, чун он камол бидид, ин калима бигуфт, то дили вай ба лаззати дунё бознанигарад». Ва яке гуфт: «Бор Худоё, «Асъалука тамому-н-неъмати»[3], расул салавотуллоҳу алайҳи бишунид, гуфт: «Донӣ, ки тамоми неъмат чӣ бошад?» Гуфт: «На». Гуфт: «Он ки дар биҳишт шавӣ»; аммо он неъматҳо, ки дар дунё бошад, ҳар чӣ васелати охират нест, ба ҳақиқат он неъмат нест, аммо он чи васелати охират аст, тафориқи[4] он бо шонздаҳ чиз ояд: чаҳор дар дил ва чаҳор дар тан ва чаҳор беруни тан ва чаҳор ҷамъ бувад, миёни ин дувоздаҳ; аммо он чи дар дил аст, илми мукошифа аст ва илми муомилат аст ва иффату адл: аммо илми мукошифа он аст, ки Худойро таъоло ва сифоти Ӯ ва малоика ва расули вай бишиносад; ва илми муомилат он аст, ки  дар ин китоб бигуфтаем, ки ақаботи роҳро, чунон ки дар рукни муҳликот аст ва зоди роҳ чунон ки дар рукни ибодот ва муомилот аст ва манозили роҳ, чунон ки дар рукни мунҷиёт аст, ҳама бишиносад ба тамомӣ, аммо иффат он аст, ки тамоми ҳусни халқҳосил кунад дар шикастани қуввати шаҳват ва қуввати ғазаби ҳар ду ва адл он аст, ки шаҳват ва хашмро аз миён барнагирад, ки ин хусрон бувад ва мусаллат нагузорад, то аз ҳад бишавад, ки ин туғён бувад, балки ба тарозу рост месанҷад, чунон ки Ҳақ таъоло гуфт: «Алло татғу фи-л-мизони ва ақиму-л-вазни билқисти ва ло тухсиру ва-л-мизона»[5] ва ин ҳар чаҳор тамом нашавад, илло ба неъматҳо, ки дар тан бошад ва он чаҳор аст: тандурустӣ ва қувват ва ҷамол ва умри дароз: аммо ҳоҷати саодати охират ба тандурустӣ ва қувват ва умри дароз пӯшида нест, ки илму амал ва хулқи некӯ ва он фазоил, ки дар дили одамӣ бигуфтем, ба камол бе ин ба даст наёяд, аммо ҷамол ба вай ҳоҷат камтар афтад, валекин ҳоҷати некӯрӯй равотар бувад ва ҷамол низ ҳамчун молу ҷоҳ

---

[1] Зиндагӣ зиндагии он ҷаҳон аст.

[2] Тасаллӣ ва осоишхотир.

[3] Аз ту мехоҳам тамоми неъматро.

[4] Тақсимот.

[5] Барои он ки аз андоза нагузаред ва тарозу рост санҷед ва аз рӯи инсоф ва дар он нуқсон ва зиён раво медоред.

бувад бад-ин маънӣ ва ҳар чӣ дар ҳоҷоти муҳими дунё ба кор ояд, дар охират ба кор омада бошад: ки муҳимоти дунё сабаби фароғи охират аст ва дунё мазраъаи охират аст ва дигар некӯии зоҳир унвони некӯии ботин бувад: он нури иноятe аст, ки дар вақти валодат биёбад ва ғолиб он бувад, ки чун зоҳир биёрост, ботин низ ба хулқи некӯ биёрояд ва аз ин гуфтаанд, ки: ҳеч зишт набинӣ, ки на аз ҳар чӣ дар вай бувад, рӯи некӯтар бувад! Ва расул — салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Ҳоҷат аз некӯрӯён хоҳед». Ва Умар разийаллоҳу анҳу гуфт: «Чун расулӣҷое фиристед, некӯрӯй ва некӯном бояд ки бошад. Ва фуқаҳо гуфтаанд: чун сифоти аимма дар намоз баробар бувад, дар илм ва қироат ва вараъ некӯрӯй авлотар бувад ба имомат ва бад-он, ки бад-ин он мехоҳем, ки шаҳватро биҷунбонад, ки он сифати занон бувад — лекин балое тамом кашида ва сурати рости муттаносиб, чунон ки дилҳо ва чашмҳо аз вай нафрат нагирад».

Ва аммо неъматҳое, ки беруни тан аст ва вайро бад-он ҳоҷат аст, молу ҷоҳ ва аҳлу ашират ва бузургии насаб аст: аммо ҳоҷати охират ба мол аз он ваҷҳ аст, ки касе, ки чизе надорад ва ҳама рӯз ба талаби қут машғул бувад, ба илму амал, кай пардозад? Пас, қадри кифоят аз мол неъмати динӣ аст ва аммо ҷоҳ бад-он ҳоҷат аст, ки ҳар кӣҷоҳ надорад, ҳамеша дар дил ва истихфоф бошад ва эмин набувад аз душманон, лекин офат дар зиёдатии молу ҷоҳ аст ва барои ин гуфт расул — салавотуллоҳу алайҳи: «Ҳар кӣ бомдод бархезад ва тандуруст бувад ва эмин ва қуввати рӯз дор, чунон аст, ки ҳамаи дунё вай дорад». Ва ин бе молу ҷоҳ рост наёяд. Ва расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Ниъма-л-амну ало тақваллоҳи-л-молу — нек ёваре аст мол бар парҳезгоре». Аммо аҳл ва фарзанд неъмат аст дар дин, ки аҳл сабаби фароғат бувад аз машғалаи бисёр ва сабаби эминӣ аз шарри шаҳват ва аз ин гуфт расул — салавотуллоҳу алайҳи: «Нек ёвар аст дар дин зани шоиста». Ва Умар разийаллоҳу анҳу гуфт: «Чӣҷамъ кунем аз моли дунё?» Гуфт: «Забони зокир ва дили шокир ва зани мӯъмина». Ва фарзанд сабаби дуои некӯ бувад, пас аз марг ва дар ҷумлаи зиндагонӣ ёвар бувад ва фарзандони нек, чун дасту пой ва парру боли мард бошанд, ки корҳоро кифоят кунанд ва ин неъмат бошад, агар аз офати эшон рӯй бо дунё наёварад. Ва аммо насаби мӯҳтарам аз неъмат аст, ки имомат ба насаби Қурайш махсус аст ва расул салавотуллоҳу алайҳи гуфтааст: «Тахаййара ва-н-нутафикуму-л-акфоъа ва иййокум ва ҳазроъа-д-дамана». Гуфтаст, ки: «Тухм ҷои шоиста ниҳед ва аз сабза, ки бар сари мазбала бошад, бипарҳезед». Гуфтанд: «Ин чист?» Гуфт: «Зани некӯ аз насаби беасл ва бад-он, ки бад-ин насаб, насаби хоҷагии дунё намехоҳем, балки насаби дин, ки бо аҳли салоҳ ва аҳли илм шавад ва ин

низ неъмате аст ва ахлоқ бештар сироят кунад аз асл ва салоҳи асл, далели салоҳи фаръ бувад». Чунон ки Худои таъоло гуфт: «Ва кона абуҳумо солеҳан»[1].

Ва аммо он чаҳор неъмат, ки миёни ин дувоздаҳҷамъ кунад; ҳидоят аст ва рушд ва таъйид ва тасдид, ки ҷумлаи инро тавфиқ гӯянд ва ҳеч неъмат бе тавфиқ неъмат нест ва маънии тавфиқ, мувофиқат афкандан аст миёни қазои Худой ва миёни иродати банда ва ин ҳам дар шарр бувад ва ҳам дар хайр, валекин ба ҳукми одат ба ибодат хос гаштааст ва он ҷамъ кардан аст миёни иродати банда ва қазои Худой дар он чиз, ки хайри банда бувад ва ин ба чаҳор чиз тамом шавад: **аввал**ҳидоят, ки ҳеч кас аз ҳидоят мустағнӣ нест, ки агар касе толиби саодати охират бошад, чун роҳи он надонад ва бероҳӣ аз роҳ нашиносад, чи фоидае бувад? **Пас,** офаридани асбоб бе ҳидоят рост наёяд ва барои ин миннат ниҳод ба ҳар ду ва гуфт: «Аллази аъто кулла шайъин халқаҳу сумма ҳадо»[2]. Ва гуфт: «Қаддара фа ҳадо»[3]. Ва бидон, ки ин ҳидоят бар се дараҷа аст: **аввал** он аст, ки фарқ кунад миёни шарру хайр ва ин ҳама оқилонро додааст, баъзеро ба ақл ва баъзеро ба забони пайғамбарон ва ин, ки гуфт: «Ва ҳадайноҳу-н-наҷдайни»; ин хостааст, ки роҳи хайру шарр ба вай намуд ва ин ки гуфт: «Ва аммо самуда фа ҳадайноҳум фа астаҳаббу-л-ъамо ъала-л-ҳудо»[4]; ин хост; ва ҳар кӣ аз ин ҳидоят маҳрум аст ё ба сабаби ҳасаду кибр аст ё ба сабаби шуғли дунё, ки гӯш ба анбиё ва авлиё ва уламо надиҳанд, агар на, ҳеч оқил аз ин оҷиз нест. **Дараҷаи дуввум** — ҳидояти хос аст, ки дар миёни муҷоҳидат ва муомилати дин андак-андак пайдо меояд ва роҳи ҳикмат кушода мегардад ва ин самарати муҷоҳидат аст, чунонки гуфт: «Ва-л-лазина ҷоҳиду фино ланҳадийаннаҳум субулану». Гуфт: «Чун муҷоҳидат кунанд, эшонро ба роҳи худ ҳидоят кунем ва нагуфт ба худ ҳидоят кунем». Ва ин ки гуфт: «Ва-л-лазина аҳтаду зодаҳум ҳудан»[5]ҳам ин бошад. **Дараҷаи саввум** — ҳидояти хоси хос аст ва ин нур дар олами нубувват ва вилоят пайдо ояд ва ин ҳидоят бувад ба Ҳақ таъоло ва ин бар ваҷҳе бувад, ки ақлро қуввати он набувад, ки ба худ ба вай расад ва ин ки гуфт: «Қул инна ҳудаллоҳи ҳува-л-ҳудо»[6] ин хост, ки ҳудои мутлақ ин аст ва инро ҳаёт хонду гуфт: «Афаман кона маййитан фааҳйайноҳу ва ҷаъално лаҳу нуран

---

[1] Падари онон нек буд.

[2] Худованд ба ҳар чиз офариниши хосе бахшид, Пас онро ба роҳ овард.

[3] Ба андоза кард ва роҳ намуд.

[4] Мо ба қавми Самуд роҳ намудем, вале худашон кӯриро ба ҷои ҳидоят гузиданд.

[5] Касоне, ки дунболи роҳ гаштанд, Худованд бар ҳидояти эшон афзуд.

[6] Бигӯ, ки ҳидояти Худой ҳидоят аст.

йамши биҳи фи-н-носи»[1]. Аммо рушд он бувад, ки бо ҳидоят дар вай тақозои рафтани роҳе, ки бад-он аст, падид ояд, чунон ки гуфт: «Ва лақад отайно Иброҳима рушдаҳу»[2] ва кӯдак, ки болиғ шавад, агар донад, ки мол чун нигоҳ дорад ва надорад, вайро рашид нагӯянд, агарчи ҳидоят ёфтааст. Ва аммо тасдид он бувад, ки ҳаракоти аъзои вайро аз ҷониби савоб ба осонӣҳаракат диҳанд, то ба зудӣ ба мақсуд мерасад, пас аз самарати ҳидоят дар маърифат аст ва самарати рушд дар доъия ва иродат ва самарати тасдид, дар қудрат ва олоти ҳаракат. Ва аммо таъйид иборат аст аз мадад фиристодан аз ғайб дар ботин ба тезии басира ва дар зоҳир ба қуввати батш[3] ва ҳаракат, чунон ки гуфт: «Ва аййадака бируҳи-л-қудуси»[4] ва исмат бад-ин наздик бувад; ва аз он бошад, ки дар ботини вай монеъе падид ояд аз роҳи маъсият ва ширк, аммо монеъ надонад ба тамомӣ, ки аз куҷо омад, чунон ки гуфт: «Ва лақад ҳаммат биҳи ва ҳумма биҳо лав ло ан роъа бурҳона раббиҳи».[5]

Ин аст неъматҳои дунё, ки зоди роҳи охират аст ва инро ба асбоби дигар ҳоҷат аст ва он асбобро, асбоби дигар, то он гаҳ, ки ба охир ба далелулмутаҳайирин ва рабуларбоб расад, ки мусаббабуласбоб аст ва шарҳи ҷумла ҳалқаҳои силсилаи асбоб дароз аст ва ин қадар ин ҷо кифоят аст.

## Пайдо кардани сабаби тақсири халқ дар шукр

**Бидон, ки** тақсири халқ дар шукр аз ду сабаб аст, яке ҷаҳл аст ба бисёрии неъмат, ки неъматҳои Худои таъолоро кас ҳад ва андоза ва шумор надонад, чунон ки гуфт: «Ва ин таъадду неъматаллоҳи ло туҳсуҳо»[6] ва мо дар китоби «Эҳё» баъзе аз он неъматҳо, ки Ҳақ таъолоро аст бигуфтаем, то ба қиёси он бидонанд, ки мумкин нест, ки ҳама неъматҳо тавонанд шинохтан ва ин китоб он эҳтимол накунад. Ва сабаби дигар он аст, ки одамӣҳар неъмат, ки ом бошад, ба неъмат нашиносад ва ҳаргиз шукр накунад: ки ин ҳавои латиф, ки ба нафас мекашад ва рӯҳро, ки дар дил аст, мадад медиҳад ва ҳарорати дилро мӯътадил мегардонад ва агар як нафас мунқатеъ шавад, ҳалок гардад, балки ин худ неъмате нашиносад ва чунин

[1] Оё касе, ки мурда бувад ва ӯро зинда кардем ва ба ӯ нуре додем, ки бо он дар миёни мардум меравад.
[2] Ба Иброҳим рушд ва расидагӣ бахшидем.
[3] Ғалаба тасаллут.
[4] Ва ёрие кард туро ба рӯҳулқудс (Ҷабраил).
[5] Қасди ӯ кард он зан (Зулайхо) ва қасди ӯ мекард (Юсуф) агар роҳро равшан парвардигорашро намедид.
[6] Агар неъматҳои парвардигорро бишуморед, шумораи он надонед.

сад ҳазор аст, ки надонад, магар ки як соат дар чоҳе шавад, ки ҳавои он ғализ бувад ва дам фурӯ гирад ё дар гармобаи гарм вайро ҳабс кунанд, ки ҳавои он гарм бувад, чун даст бозгиранд, бошад ки он соат қадри ин неъмат бишиносад, балки худ шукри чашми бино накунад, то дарди чашм биёбад ё нобино шавад ва ҳамчун бандае бувад, ки то вайро назананд, қадри неъмат надонад ва чун назананд, батар ва ғафлат падид ояд, пас тадбир он бувад, ки наъматҳои Ҳақ таъоло бар дили хеш тоза медорад, чунон ки тафсили баъзе дар китоби «Эҳё» гуфтаем ва ин марди комилро бишояд; ва аммо тадбири ноқис он бувад, ки ҳар рӯз ба бемористон равад ва ба зиндони султон ва ба гӯристон, то балоҳо бинад ва саломати хеш, бошад, ки ба шукр машғул шавад: чун ба гӯристон шавад, бидонад, ки он ҳама мурдагон дар орзуи як рӯзи умранд, то тақсирҳоро бад-он тадорук кунанд ва намеёбанд ва рӯзҳои дароз фаро пеши вай ниҳодаанд ва вай қадр намедорад. Ва аммо он ки дар неъматҳои ом шукр намекунад, чун ҳаво ва офтоб ва чашми бино — ва ҳама неъмат мол донад ва он чи ба вай махсус бувад — бояд ки бидонад, ки ин ҷаҳл аст, ки неъмат, ки ом бувад, аз неъмат бинашавад, пас агар андеша кунад, неъмати хос бар вай бисёр аст: ки ҳеч кас нест, ки на гумон барад, ки чун ақли вай ҳеч ақл нест ва чун хулқи вай ҳеч хулқ нест ва аз ин бувад, ки дигаронро аблаҳ ва бадхӯ гӯяд, ки хештанро чунон намепиндорад, пас бояд ки ба шукри ин машғул бошад, на ба айби мардумон, балки ҳеч кас нест, ки вайро фазоеҳ ва айбҳост, ки он вай донад ва кас надонад, ки Худои таъоло парда бад-он нигоҳ доштааст, балки агар он ки ба хотир ва андеша гузар кунад, мардумон бидонанд ҷои бисёр ташвир ва андеша бувад ва ин дар ҳаққи ҳар яке хайри хос бувад, бояд ки шукри он бикунад ва ҳамеша андеша боз он надорад, ки аз он маҳрум аст, то аз шукр маҳрум намонад, бал, бояд ки дар он нигарад, ки ба вай додаанд, таи истиҳқоқ.

Яке пеши бузурге аз дарвеше гила кард, гуфт: «Хоҳӣ, ки чашм надорӣ ва дувоздаҳҳазор дирам дорӣ?» Гуфт: «На». Гуфт: «Ақл?» Гуфт: «На». Гуфт: «Гӯш?» Гуфт: «На». Гуфт: «Дасту пой?» Гуфт: «На». Гуфт: «Вайро аз наздики ту панҷоҳҳазор дирам иваз аст. Чаро гила мекунӣ?» Балки бештари халқро, агар гӯӣ, хеш бо ҳоли фулон иваз кунӣ, накунад ва ба ҳоли бештарин халқ ризо надиҳад, пас чун он чи вайро додаанд, бештари халқро надодаанд, ҷои шукр бошад.

### – ФАСЛ –
### (Бар бало низ шукр бояд кард)

**Бидон, ки** бар бало низ шукр бояд кард, ки ҷуз куфр ва маъсият ҳеч бало нест, ки на мумкин бувад, ки андар он хайре бошад, ки ту надонӣ ва Худои таъоло хайри ту беҳтар донад, балки дар ҳар балое, аз панҷ гуна шукр воҷиб аст:

**Яке он ки** — мусибат, ки бувад дар тан бувад ва дар кори дунё ва дар кори дин набувад. Яке Саҳли Тустариро гуфт: «Дузд дар хонаи ман рафт ва коло бибурд». Гуфт: «Агар шайтон дар дил шудӣ ва имон бибурдӣ, чи кардӣ?»

**Дуввум он ки** — ҳеч беморӣ ва бало нест, ки на батар аз он тавонад буд, шукр бояд кард, ки батар аз он набуд: ки ҳар кӣ мустаҳаққи ҳазор чӯб бувад, ки бизананд, чун сад беш назананд, вайро ҷое шукр бувад. Якеро аз машоих таште хокистар ба сар фурӯ карданд, гуфт: «Чун мустаҳаққи оташ будам, ба хокистар сулҳ карданд, неъмате тамом аст;

**Саввум** — он, ки ҳеч уқубат нест, ки агар ба охират афтодӣ, азимтар будӣ, шукр бояд кард, ки дар дунё бувад ва ин сабаби он бувад, ки бисёрии уқубати охират аз вай бияфтад. Ва расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Ҳар киро дар дунё уқубат карданд, дар охират накунанд, чи бало каффорати гуноҳон аст, чун бегуноҳ гардад, уқубат аз куҷо бувад, пас табиб, ки туро доруе талх диҳад ва қасд кунад, агарчи бо ранҷ бувад, ҷои шукр бувад: ки бад-ин ранҷ аз ранҷи беморӣ сахт бирастӣ;

**Чаҳорум он ки** — ин мусибат бар ту набишта бувад, дар лавҳи маҳфуз ва дар роҳ бувад, чун аз роҳ бархост ва бозпас карда омад, ҷои шукр бувад. Шайх Абӯсаид аз хар дарафтод гуфт: «Алҳамду лиллоҳ». Гуфтанд: «Чаро?» Гуфт: «Аз он ки бало бозпас пушт афтод», яъне ки воҷиб буд, ки ин бибуд, ки дар қазои азалӣҳукм карда буд».

**Панҷум он ки** — сабаби савоби охират бошад, аз ду ваҷҳ: **яке** он ки савоби бузург бувад, чунонки дар ахбор омадааст ва **дигар** он ки сари ҳама гуноҳон улфат гирифтан аст бо дунё, чунон дунё биҳишти ту шавад ва рафтан ба ҳазрати Илоҳият, зиндони ту шавад ва ҳар киро дар дунё ба балоҳо мубтало карданд, дили вай аз дунё нуфур шавад ва ҳеч бало нест, ки на таъдибе аст аз Ҳақ таъоло ва агар кӯдак оқил бувад, чун вайро адаб кунанд, бидонад, ки фоидаи он бисёр бувад. Ва дар хабар аст, ки: «Худои таъоло ба балоҳо дӯстони хешро таъаҳҳуд кунад, чунон ки шумо беморро ба шароб ва таом таъаҳуд кунед». Ва яке расулро салавотуллоҳу алайҳи гуфт, ки: «Моли ман бибурданд». Гуфт: «Хайр нест дар касе, ки моли вай нашавад ва тани вай бемор нагардад, ки Худои таъоло, чун бандаеро дӯст дорад, бало бар вай резад». Ва гуфт: «Бисёр дараҷот аст дар биҳишт, ки банда ба ҷаҳди хеш бад-он натавонад расид, Худои таъоло вайро бабало

расонад». Ва як рӯз расул салавотуллоҳу алайҳи ба осмон менигарид, бихандид ва гуфт: «Аҷаб бимондам аз қазои Худои таъоло дар ҳаққи мӯъмин, ки агар ба неъмат ҳукм кунад ва агар ба бало, ризо диҳад ва хайри вай бошад, яъне ки бар ин сабр кард ва бар он шукр ва дар ҳар ду хайри вай бувад». Ва гуфт: «Аҳли офият дар қиёмат хоҳанд, ки дар дунё гӯшти эшон ба нохунпирой бибуридандӣ, аз бас дараҷот, ки аҳли балоро бинанд». Ва яке аз пайғомбарон гуфт: «Бор Худоё, неъмат бар кофирон мерезӣ ва бало бар мӯъминон, чи сабаб аст?» Гуфт: «Банда ва бало ва неъмат ҳама аз они мананд, мӯъминро гуноҳ бувад, хоҳам, ки ба вақти марг пок ва бегуноҳ маро бинад, гуноҳони вайро ба балои ин ҷаҳон каффорат кунам ва кофирро некӯиҳо бувад, хоҳам, ки мукофоти он ба неъмати дунё боз кунам, то чун маро бинад вайро ҳеч ҳақ намонда бошад, то уқубати вай тамом битавонам кард». Ва чун ин оят фуруд омад, ки: «Ҳар кӣ бадӣ кунад, ҷазо бинад — ман йаъмал суан йуҷзабиҳи». Сиддиқ гуфт: «Ё расулуллоҳ, чӣ гуна халос ёбем?» Гуфт: «На бемор шавед ва на адӯҳгин шавед, ҷазои гуноҳи мӯъмин ин бувад». Сулаймонро салавотуллоҳу алайҳи фарзанде буд, фармон ёфт, ранҷур шуд, ду фаришта бар сурати ду хасм пеши вай омаданд, яке гуфт: «Тухм дар замин афкандам, ин дигар дар зери пой овард ва табоҳ кард». Дигаре гуфт: «Тухм дар шоҳроҳ афканда буд, чун аз чапу рост набуд, роҳ дар зери пой овардам, Сулаймон алайҳиссалом гуфт: «Надонистӣ, ки тухм дар шоҳроҳ афканӣ, аз равандагон холӣ набувад?» Гуфтанд: пас ту надонистӣ, ки одамӣ дар шоҳроҳи марг аст, ки ба марги писар ҷомаи мотам дар пӯшидӣ? Пас, Сулаймон тавба кардва омурзиш хост. Умар ибни Абдулазиз писари хешро бемор дид бар хатари марг, гуфт: «Эй писар, ту аз пеш бирав, то дар тарозуи ман бошӣ, ки ман дӯстар дорам, аз он ки ман дар тарозуи ту бошам, гуфт: «Эй падар, ман он хоҳам, ки ту дӯстар дорӣ. Ибни Аббосро хабар доданд, ки духтарат бимурд. Гуфт: «Инналлоҳи ва инно илайҳи роҷеъун, аврате бипӯшид ва муаннате кифоят кард ва савобе нақд гашт, пас бархост ва ду ракъат намоз кард ва гуфт, чунин фармудааст, ки: «Истаъину би-с-сабри ва-с-салоти»[1] мо ҳар ду ба ҷо овардем. Ва Отами Асам гуфт: «Худои таъоло дар қиёмат ба чаҳор кас, бар чаҳор гурӯҳҳуҷҷат кунад: ба Сулаймон бар тавонгарон ва ба Юсуф бар бандагон ва ба Исо бар дарвешон ва ба Айюб бар аҳли бало. Ин қадар аз илм шукр кифоят бувад дар ин китоб, валлоҳу аълам биссавоб.

---

[1] Аз шикебоӣ ва намоз ёрӣ ҷӯед.

## АСЛИ САВВУМ

### Дар хавф ва риҷо

**Бидон, ки** хавф ва риҷо чун ду ҷиноҳ аст солики роҳро, ки ба ҳама мақомҳои маҳмуд, ки расад, ба қуввати вай расад, ки ақабот, ки ҳиҷоб аст аз ҳазрати илоҳият сахт баланд аст, то умеде содиқ ва чашме бар лаззати ҷамоли ҳазрат набошад, он ақабот қатъ натавонад кард ва шаҳавот бар роҳи дӯзах ғолиб аст ва фиребанда ва кушанда  аст; ва доми вай гиранда ва мушкил аст, то ҳарос бар дили вай ғолиб нашавад, аз вай ҳазар натавон кард, ба сабаб ин аст, ки фазли хавф ва риҷо азим аст: ки риҷо чун зимом аст, ки бандаеро мекушад ва хавф чун тозина аст, ки вайро метозад ва мо ҳукми риҷо аввал бигӯем он гоҳҳукми хавф.

### Фазилати риҷо

**Бидон, ки** ибодати Худои таъоло бар умеди карам ва фазли некӯтар аз ибодат бар ҳарос аз уқубат: ки аз умед муҳаббат хезад ва ҳеч мақом аз мақоми муҳаббат фаротар нест ва аз хавф биму ва нафрат бувад ва барои ин гуфт расул — салавотуллоҳу алайҳи: «Ло тамутунна аҳадукум илло ва ҳува ҳасуна-з-занна бираббиҳи» — ҳеч кас мабодо, ки бимирад ва ба Худои таъоло некӯ гумон набарад». Ва гуфт: «Худои таъоло мегӯяд: ман он ҷоям, ки бандаам гумон барад, ҳар гумон, ки хоҳӣ ба ман мебар». Ва расул салавотуллоҳу алайҳи якеро гуфт: «Дар вақти ҷон кандан, ки хештанро чӣ гуна меёбӣ?» Гуфт: «Чунон ки аз гуноҳони хеш метарсам ва ба раҳмати вай умед медорам». Гуфт: «Дар дили ҳеч кас ин ҷамъ нашавад, ки на Ҳақ таъоло вайро эмин кунад, аз он чи метарсад ва бидиҳад, он чи бихоҳад». Ва Ҳақ таъоло ваҳй фиристод ба Ёқуб алайҳиссалом, ки: донӣ, ки Юсуфро аз ту чаро ҷудо кардам: Аз он ки гуфтӣ: «Ахофа ан йаъкулаҳу заъби ва антум ғофилуна». Гуфтӣ: «Тарсам, ки гург вайро бихӯрад, аз гург тарсидӣ ва ба ман умед надоштӣ ва аз ғафлати бародарони вай андешидӣ ва аз ҳифзи ман ёд накардӣ». Алӣ разийаллоҳу анҳу якеро дид навмед аз бисёрии гуноҳи хеш, гуфт: «Навмед машав, ки раҳмати вай аз гуноҳи ту азимтар аст» ва расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт, ки: Худои таъоло рӯзи қиёмат бандаро гӯяд: «Чаро мункир дидӣ, ҳасбат накардӣ?» Агар Худои таъоло ҳуҷҷат ба забони вай диҳад ва гӯяд аз халқ тарсидам ва ба ту умеди раҳмат медоштам, бар вай раҳмат кунад. Ва расул салавотуллоҳу алайҳи як рӯз

гуфт: «Агар он чи ман донам, шумо бидонед, андак хандед ва бисёр гирйед ва ба саҳро шавед ва даст бар сина мезанед ва зорӣ мекунед». Пас Ҷабраил алайҳиссалом биёмад ва гуфт: «Худои таъоло мегӯяд чаро бандагони маро навмед мекунӣ аз раҳмати ман, пас берун омад ва умедҳои некӯ дод аз фазли Худои таъоло». Ва Худои таъоло ваҳй фиристод ба Довуд алайҳиссалом, ки: «Маро дӯст дор ва маро дар дили бандагон дӯст гардон». Гуфт: «Чӣ гуна дӯст гардонам?» Гуфт: «Фазл ва неъмати ман ба ёди эшон деҳ, ки аз ман ҷуз некӣ надидаанд». Ва Яҳё ибни Аксамро ба хоб диданд, гуфтанд: «Худои таъоло бо ту чӣ кард?» Гуфт: «Дар мавқуф[1]и суол бидошт маро». Ва гуфт: «Ё шайх, чунин кардӣ ва чунин, то тарсе бар ман ғолиб шуд, пас гуфтам Бор Худоё, аз ту хайр на чунин доданд?!» Фармон омад, ки чунин доданд? Гуфтам: Абдурраззоқ маро хабар дод аз Муаммар аз Заҳарӣ ва Анас аз расулуллоҳ саллаллоҳу алайҳи ва саллам аз Ҷабраил аз ту, ки гуфтӣ: ман бо банда он кунам, ки ба ман гумон барад ва аз ман чашм дорад ва ман чашм доштам, ки бар ман раҳмат кунӣ, гуфт: «Рост гуфт Ҷабарил ва рост гуфт расул ва рост гуфт Анас ва рост гуфт Заҳарӣ ва рост гуфт Муаммар ва рост гуфт Абдурраззоқ», бар ту раҳмат кардам, пас маро хилъат пӯшиданд ва аз ходимони биҳишт пеши ман мерафтанд, шодие дидам, ки мисли он набуд. Ва дар хабар аст, ки: «Яке аз бани Исроил мардумонро аз раҳмати Худой навмед кардӣ ва кор бар эшон сахт гуфтӣ, рӯзи қиёмат Худои таъоло бо вай гӯяд: имрӯз туро аз раҳмат чунон навмед кунам, ки бандагони маро навмед кардӣ»; ва дар хабар аст, ки: «Марде ҳазор сол дар дӯзах буд; пас гӯяд: ё Ҳаннон ё Маннон Ҷабраилро гӯед бирав ва бандаи маро биёвар, гӯяд ҷои хеш дар дӯзах чун ёфтӣ? Гӯяд: бадтарин ҷойҳо. Гӯяд вайро ба дӯзах баред, чун ба дӯзах мебаранд, бозпас менигарад. Худои таъоло гӯяд чаро менигарӣ? Гӯяд: гумон бурдам, ки пас аз он ки маро берун овардӣ, боз нафиристӣ. Гӯяд: вайро ба биҳишт бибаред ва бад-ин умед наҷот ёбад».

## Ҳақиқати риҷо

**Бидон, ки**ҳар кӣ дар мустақбал некӯӣ чашм дорад, ин чашм доштан вайро бошад, ки риҷо гӯянд ва бошад, ки таманно гӯянд ва бошад, ки ғурур гӯянд ва аҳмақону аблаҳон, инҳо аз якдигар бознадонанд ва пиндоранд, ки ин ҳама умед аст ва риҷои маҳмуд аст ва ин на чунон аст, балки агар касе тухме нек талаб кунад ва дар замини нарм афканад ва

[1] Маҳал, истгоҳ.

хору гиёҳ пок кунад ва ба вақт об диҳад ва чашм дорад, ки иртифоъ[1] бардорад, чун Худои таъоло савоиқ нигоҳ дорад ва офат дафъ кунад, ин чашм доштанро умед гӯянд ва агар тухми некӯ талаб накунад ва дар замини нарм наафканад ва аз хору гиёҳ пок накунад ва об надиҳад ва аз иртифоъ чашм дорад, инро ғурур гӯянд ва ҳамоқат на риҷо ва агар тухми нек дар замини пок афканад ва замин аз хору гиёҳ пок кунад, валекин об надорад ва чашм медорад, ки борон ояд — ҷое, ки борон он ҷо ғолиб набошад, валекин муҳол низ набошад, инро таманно гӯянд, ҳамчунин ҳар кӣ тухми имон дуруст дар саҳрои сина биниҳад ва сина аз хори ахлоқи бад пок бикунад ва ба мувозибат бар тоат дарахти имонро об диҳад ва чашм дорад аз фазли Худои таъоло, то офот дур дорад, то ба вақти марг ҳамчунин бимонад ва имон ба саломат бибарад, инро умед гӯянд ва нишони ин он бувад, ки дар мустақбал ба ҳар чӣ мумкин бувад, ҳеч тақсир накунад ва тааҳҳуд боз нагирад, ки фурӯ гузошт, тааҳҳуд гашт аз навмедӣ бувад на аз умед, аммо агар тухми имон пӯсида бувад, яъне яқин дуруст набуд ё дуруст буд, лекин сина аз ахлоқи бад пок накунад ва ба тоот об надиҳад, чашм доштани раҳмат аз ҳамоқат бувад на аз умед, чунон ки расул саллаллоҳу алайҳи — гуфт: «Алаҳмақу мин-аттабаъи нафсаҳу ҳува аммо ва таманно ъалаллоҳи азза ва ҷалла — аҳмақ он бувад, ки ҳар чӣ хоҳад кунад ва раҳмат чашм медорад», ки Ҳақ таъоло мегӯяд: «Фа халлафа мин баъдиҳим халафун варису-л-китоба йаъхузуна ъараза ҳаза-л-адно ва йақулуна сайуғфару лано — мазаммат кард касонеро, ки пас аз анбиё илм ба эшон расид, валекин ба дунё машғул шуданд». Ва гуфтанд: «Чашм дорем, ки Худои таъоло бар мо раҳмат кунад». Пас, ҳар чӣ асбоб аст аз он чи ба ихтиёри банда тааллуқ дорад, чун тамом шуд, самарат чашм доштан риҷо бошад ва чун асбоб вайрон бошад, чашм доштан ҳамоқат бувад ва ғурур ва агар на вайрон бувад ва на ободон орзу бошад ва расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Лайса-д-дину би-т-таманни — кори дин ба орзу рост наёяд». Пас, ҳар кӣ тавба кунад, бояд ки умед қабул дорад ва ҳар кӣ тавба накард, лекин ба сабаби маъсияти худ андӯҳгин ва ранҷур бувад ва чашм медорад, ки Худои таъоло вайро тавба диҳад ин риҷост, ки ранҷурии вай сабаби он аст, ки ба тавба кашад, аммо агар ранҷур набувад ва тавба чашм дорад, ғурур бувад, агарчи аблаҳон умед ном кунанд, Худои таъоло мегӯяд: «Ва-л-лазина ҳоҷиру ва ҷоҳиду ило фи сабилиллоҳи увлайка йарҷуна раҳматиллоҳи — касоне, ки имон оварданд ва орзуи хеш дар шаҳр ва сарои хеш бигузоштанд ва ғурбат ихтиёр карданд ва бо куффор ҷиҳод намуданд, эшонро ҷои умед аст ба

[1] Маҳсул, фоида.

раҳмати мо». Яҳё ибни Маоз гӯяд: «Ҳеч ҳамоқат нест беш аз он ки тухми оташ мепароканад ва биҳишт чашм медорад ва сарои мутеъон меҷӯяд ва кори осиён мекунад». Ва амали нокардаро савоб мебиюсад ва яке бувад, ки вайро Зайдулхел гуфтандӣ, расулро салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Омадаам, то аз ту бипурсам, ки нишони он, ки Худои таъоло ба вай шар хоста бошад, чист? Ва нишони он ки ба вай хайр хоҳад, чист?» Ва гуфт: «Ҳар рӯзе бархезӣ, ба чӣ сифат бошӣ?» Гуфт: «Чунон ки хайрро ва аҳли хайрро дӯст дорам ва агар хайре падид ояд, ба зудӣ бикунам ва савоби он ба яқин бишиносам ва агар аз ман фавт шавад, андӯҳгин бошам ва дар орзуи он бимонам». Гуфт: «Ин аст нишони он, ки ба ту хайр хостааст ва агар коре дигар хостӣ, туро бад-он машғул кардӣ ва он гоҳ бок надоштӣ, ки дар кадом водӣ аз водиҳои дунё туро ҳалок кардӣ.

## Илоҷи ҳосил кардани риҷо

**Бидон, ки** бад-ин дору ҳеч касро ҳоҷат нест, магар ду беморро: яке он ки аз бисёрии гуноҳ навмед шудааст ва тавба намекунад ва мегӯяд напазиранд ва дигар он, ки аз бисёрии ҷаҳд ва тоат хештан ҳалок мекунад ва ранҷ бисёр мекашад, ки тоқат надорад. Ин ду беморро бад-ин дору ҳоҷат аст, аммо аҳли ғафлатро ин дору набувад, балки заҳри қотил бувад. Ва умеди ғолиб ба ду сабаб шавад: **аввал** эътибор[1] аст, ки андеша кунад дар аҷоиби дунё ва офариниши набот ва ҳайвон ва анвои неъмат — чунон ки дар китоби «Шукр» гуфтем — то раҳмате бинад ва инояте ва лутфе, ки варои он натавонад буд: ки агар дар хештан нигарад ҳар чӣ вайро мебоист, чӣ гуна офаридааст, то он чи ба зарурат бувад, чун сару дил, ё ҳоҷат бувад бе зарурат чун дасту пой ва ороиш бувад бе ҳоҷат, чун сурхии лабу кажжии абрӯ ва сиёҳиву ростии мижаи чашм, чун офаридааст ва ин раҳмат бо ҳайвонот ҳама бикардаст, то бар занбӯре чандон илтифоти сунъ аст дар таносуби шукри вай ва дар некӯии нақши вай ва дар ҳидоят, ки вайро додааст, то хонаи хеш бино кунад ва асал дар вай ҷамъ оварад ва тоати подшоҳи хеш чун дорад ва подшоҳ сиёсати эшон чун кунад, ҳар кӣ дар чунин аҷоиб дар зоҳир ва ботини хеш офариниш тааммул кунад, донад ки раҳмат азимтар аз он аст, ки навмедиро ҷой бувад ва ё бояд ки хавф ғолиб бувад, балки бояд ки хавф ва риҷо баробар бувад, пас агар риҷо ғолиб бошад, ҷои он ҳаст ва боз лутф ва раҳмати Ҳақ таъоло дар офариниш ниҳоят надорад, то яке аз бузургон мегӯяд: ҳеч оят дар Қуръон

---

[1] Ибрат гирифтан.

умедвортар аз ояти мадоинат[1] нест, ки Ҳақ таъоло дарозтарин ояте дар Қуръон фурӯ фиристодааст, то мол чун нигоҳ доранд ва чӣ гуна бо вом диҳанд, ки зоеъ нашавад, чӣ гуна мумкин гардад бо чунин иноятe аз омурзиши мо қосир бувад, то ҳама ба дӯзах равем? Ин як илоҷ бувад ҳосил кардани риҷоро ва сахт азим ва бениҳоят аст ва ҳар касе бад-ин дараҷа нарасад. **Сабаби дуввум** тааммул аст дар оёт ва ахбори риҷо, ки он низ аз ҳад берун аст, чунон ки дар Қуръон аст, ки ҳамегӯяд: «Ҳеч кас аз раҳмати ман навмед машавед — *Ло тақнату мин раҳматиллоҳи*»; «Фариштагон омурзиши шумо мехоҳанд — *Йастағфируна лиман фи-л-ъарзи*». Ва «Дӯзах барои он аст, то куффорро он ҷо фурӯ оранд, аммо шуморо бад-он тарсонанд — *Золика йухаввифуллоҳу биҳи ъибодиҳи*». Ва расул салавотуллоҳу алайҳи, ҳаргиз аз омурзиш хостани уммати хеш наёсуд, то ин оят фуруд омад: «*Ва инна раббака лаз ва мағфиратин ли-н-носи ъало зулмиҳим*»[2] ва чун ин оят фуруд омад, ки: «*Ва ласаввфа йуътика фатарзо*»[3]. Гуфт: «Муҳаммад розӣ набошад, то аз уммати вай дар дӯзах як тан бувад ва чунин оёт бисёр аст ва аммо ахбор он аст», ки расул салавотуллоҳу алайҳи мегӯяд: «Уммати ман уммати марҳум аст, азоби эшон дар дунё бошад — фитна ва зилзила — ва чун рӯзи қиёмат ояд, ба дасти ҳар яке кофире боздиҳанд ва гӯянд ин фидои туст аз дӯзах». Ва гуфт: «Таб аз ҷуши дӯзах аст ва насиби мӯъмин аз дӯзах он аст». Ва Анис мегӯяд, ки: «Расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт: бор Худоё, ҳисоби уммати ман ба ман кун, то касе масовии[4] эшон набинад». Гуфт: «Эшон уммати туад ва бандагони мананд ва ман бар эшон раҳимтарам, нахоҳам, ки масовии эшон касе бинад, на ту ва на дигаре». Ва гуфт саллаллоҳу алайҳи, ки: «Ҳаёти ман хайри шумост, агар зинда бошам, шариат ба шумо меомузам ва агар мурда бошам, аъмоли шумо бар ман арза мекунанд, он чи нек бувад, ҳамду шукр мекунам ва он чи бад бувад, омурзиш мехоҳам». Ва як рӯз расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Ё каримулафв». Ҷабраил гуфт: «Донӣ, ки маънии ин чӣ бувад? Он ки зиштӣ афв кунад ва ба некӯӣ бадал кунад». Ва гуфт: «Чун банда гуноҳ кунад ва истиғфор кунад, Худои таъоло гӯяд: эй фариштагон нигоҳ кунед, ки бандаи ман гуноҳе кард ва донист, ки вайро Худовандест, ки ба гуноҳ бигирад ва ба

---

[1] Мадоинат: вом додан ва гирифтан — мақсуд ин аст, ки он бузург гуфтааст, ки дар бузургтарин ояи Қуръон (сураи бақара ояи 282) Худованд роҳи нигоҳ доштани мол ва вом доданро ба тафсил ба бандагон омӯхта ва то ин андоза дар андешаи онон будааст, чӣ гуна тавонад буд, ки роҳати омми ӯ шомили бандагон нашавад ба сабаби туғёни мустаҳаққи азоб ва оташи дӯзах шаванд.

[2] Парвардигори ту дар баробари ситамгарии мардумон барои эшон омурзиш дорад.

[3] Худованд он қадар ба ту бибахшад, ки розӣ мешавӣ.

[4] Бадиҳо — бадкориҳо.

истиғфор биёмурзад, гувоҳ гирифтам шуморо, ки вайро биёмурзидам». Ва гуфт: «Худои таъоло мегӯяд: агар бандаи ман гуноҳ кунад, ба парии осмон, чун истиғфор мекунад, умед медорад, вайро меомурзам». Ва гуфт: «Агар банда ба парии замин гуноҳ дорад: ман ба парии замин барои ӯ раҳмат дорам». Ва гуфт: «Фаришта гуноҳи банда нанависад, то шаш соат, агар гуноҳро истиғфор кунад, асло нанависад ва чун тавба накунад ва тоат накунад, фариштаи дасти рост гӯяд он дигарро, ки: гуноҳ аз девони вай бияфкан, то ман низ як ҳасанат бияфканам ивази он ва ҳар ҳасанати ба даҳ саййиъа бувад, на вайро бимонад». Ва гуфт: «Чун банда гуноҳ кунад, бар вай нависанд, аъробие гуфт: «Агар тавба кунад?» Гуфт: «Маҳв кунанд». «Агар бо сар шавад?» Гуфт: «Бинависанд». Гуфт: «Агар тавба кунад?» Гуфт: «Маҳв кунанд», гуфт: «То кай?» Гуфт: «То истиғфор мекунад». Худои таъолоро аз омурзиш малол нагирад, то бандаро аз истиғфор малол нагирад. Ва чун қасди некӣ кунад, фаришта ҳасанат бинавишта, ҳасанат бинависад, пеш аз он ки бикунад, агар бикунад, ба даҳ бинависад ва он гоҳ зиёдат ҳамекунад, то ба ҳафтсад; ва чунки қасди маъсият кунад, нанависад, агар бикунад, яке бинависад ва вайро афви Худой бувад. Ва марде расулро салавотуллоҳу алайҳи гуфт, ки: «Ман моҳи рамазон рӯза дораму бас ва панҷ намоз кунам ва бар ин наяфзоям ва Худойро таъоло бар ман закот ва ҳаҷ нест, ки мол надорам, фардо куҷо бошам?» Расул салавотуллоҳу алайҳи бихандид ва гуфт: «Бо ман бошӣ, агар дил аз ду чиз нигоҳ дорӣ, аз ғиллу[1]ҳасад ва забон аз ду чиз нигоҳ дорӣ, ғайбату дурӯғ ва чашм аз ду чиз нигоҳ дорӣ, ба номаҳрам нигаридан ва ба халқи Худой ба чашми ҳақорат нигоҳ кардан, бо ман дар биҳишт ба ҳам бошӣ, бар ин кафи дасти худ азизат дорам» ва аъробие расулро салавотуллоҳу алайҳи гуфт, ки: «Ҳисоби халқ фардо, кӣ кунад?» Гуфт: «Худои таъоло». Гуфт: «Ба худии худ?» Гуфт: «Оре». Аъробӣ бихандид, расул саллаллоҳу алайҳи — гуфт: «Эй аъробӣ, бихандидӣ?» Гуфт: «Оре, карим чун даст биёбад, афв кунад ва чун ҳисоб кунад, мусомеҳат кунад», расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Рост гуфт, ҳеч кас каримтар аз Худой нест, пас гуфт: Ин аъробӣ фақеҳ аст, пас гуфт, ки: Худои Каъбаро шариф ва бузург кардааст, агар бандае онро вайрон кунад ва санг аз санг ҷудо гардонад ва бисӯзад, ҷурми вай бад-он дараҷа набувад, ки ба валие аз авлиёи Худой истихфоф намояд». Аъробӣ гуфт: «Авлиёи Худой киёнанд?» Гуфт: «Ҳама мӯъминон авлиёи ваянд, нашунидаӣ ин оят «Аллоҳу валийу-л-лазина оману». Ва гуфт: «Худой мегӯяд: халқро барои он офаридаам, то бар ман суд кунанд, на то ман бар эшон суд кунам». Ва

[1] Хиёнат ва дурӯӣ.

гуфт: «Худои таъоло бар худ набиштааст, пеш аз он ки халқро биёфарид, ки: раҳмати ман бар хашми ман ғалаба дорад». Ва гуфт: «Ҳар кӣ ло илоҳа иллаллоҳ бигуфт, дар биҳишт шавад ва ҳар кӣ охир калимаи вай ин буд, оташ вайро набинад ва ҳар кӣ бе ширк дар он ҷаҳон равад, дар оташ нашавад». Ва гуфт: «Агар шумо гуноҳ накардед, Худои таъоло халқе дигар биёфаридӣ, то гуноҳ кунанд, то бар эшон раҳмат кунад». Ва гуфт: «Худои таъоло бар банда раҳимтар аз он аст, ки модари мушфиқ бар фарзанд». Ва гуфт: «Худои таъоло чандон раҳмат изҳор кунад рӯзи қиёмат, ки ҳаргиз дар дил нагузаштаст, то ба ҷое, ки иблис гардан барафрозад умеди раҳматро». Ва гуфт: «Худойро таъоло сад раҳмат аст. Наваду нӯҳ ниҳодааст қиёматро ва як раҳмат беш изҳор накардааст дар ин олам, ҳама дилҳо бад-он як раҳмати раҳим аст, то раҳмати модар бар фарзанд ва устур бар бачча ҳам аз он раҳмат аст ва рӯзи қиёмат ин раҳмат боз он наваду нӯҳҷамъ кунанд ва бар халқ бигустаранд ҳар раҳмат чанд итбоқ[1] осмону замин ва дар он рӯз ҳеч кас ҳалок нашавад, магар он ки андар азал ҳалок бувад». Ва гуфт: «Шафоати хеш ниҳодаам аҳли кабоирро аз уммати хеш, пиндоред, ки барои мутеъон ва парҳезгорон аст, балки барои олудагон ва мухаллатон аст». Саъд ибни Билол гуфт: «Ду мардро аз дӯзах берун оваранд, Худои таъоло гӯяд он чи дидед аз феъли хеш дидед, ки ман зулм накунам бар бандагон ва бифармояд, то эшонро ба дӯзах баранд, яке ба шитоб биравад ба салосил ва иғлол ва дигар бозпас меистад, ҳар дуро бозоваранд ва пурсанд, ки чаро чунин кардед? Он ки шитоб карда бошад гӯяд, вуболи нофармонӣ ва тақсир чашидам, акнун аз он битарсидам ва дигар гӯяд, гумони некӯ бурдам, умед доштам, ки чун берун овардӣ, боз дӯзах бознафиристӣ, пас ҳар дуро ба биҳишт фиристанд». Ва расул алайҳиссалом гуфт, ки: «Мунодии рӯзи қиёмат нидо кунад, ки ё уммати Муҳаммад, ман ҳаққи хешро дар кори шумо кардам ва ҳуқуқи шумо бар якдигар бимонад, дар кори якдигар кунед ва ҳама ба биҳишт шавед». Ва гуфт: «Якеро аз уммати ман ҳозир кунанд рӯзи қиёмат бар сари халоиқ ва наваду нӯҳ сиҷил[2] — ҳар яке чандон ки чашм бикашад — ҳама гуноҳон бар вай арза кунанд ва гӯянд, аз ин ҳама ҳеч инкор мекунӣ, фариштагон аз навиштани инҳо ҳеч зулм кардаанд?» Гӯяд: «На, ё раб». Бозгӯянд: «Ҳеч узр дорӣ?» Гӯяд: «На, ё раб» ва дил ба дӯзах ниҳад, Худои таъоло гӯяд: «Туро назди ман ҳасанате ҳаст, бар ту зулм накунам», пас руқъате биёварданд ва бар он навишта: «Ашҳаду ан ло илоҳа иллалоҳу ва ашҳаду ан Муҳаммадан расулуллоҳи», банда гӯяд

---

[1] Табақаҳо.

[2] Имзои қозӣ бар пои санаде барои гувоҳии сиҳҳати он.

ин руқъат бо ин сиҷилот куҷо каффорат кунад, гӯяд бар ту зулм накунанд, он ҳама сиҷилот бар як каф ниҳанд ва он руқъа дар он дигар, руқъа ҳамаро аз ҷой баргирад ва аз ҳама гаронтар ояд, ки ҳеч дар муқобилаи тавҳиди Худои таъоло наёяд. Ва гуфт: «Худои таъоло фариштагонро фармояд, ки: ҳар кӣ дар дили вай як мисқол хайр аст, аз дӯзах берун оред, берун оварданд халқи бисёреро, пас гӯянд, ки ҳеч кас намонд; пас гӯяд: ҳар киро дар дил мисқоли[1] як зарра хайр аст, аз дӯзах берун оред, берун оваранд ва гӯянд ҳеч кас намонд, ки як зарра хайр доштааст, гӯянд шафоати пайғомбарон ва шафоати мӯъминон ҳама бирасид ва иҷобат карда шуд, намонад, магар раҳмати арҳамар-роҳимин, як қабза аз дӯзах фаро гирад ва қавмеро берун оварад, ки ҳаргиз ҳеч хайре накарда бошанд, ба қадри як зарра ва ҳама чун ангишт шуда, эшонро дар ҷӯе афканад аз ҷӯйҳои биҳишт, ки онро наҳрулҳаёт хонанд, аз он ҷо берун оянд поку равшан, чунонки сабза аз миёни селоб берун ояд, ҳамчун марвориди равшани муҳрҳо дар гардан, ки аҳли биҳишт ҳама бишиносанд ва гӯянд инҳо озодкардангони Ҳақ таъолоанд, ки ҳаргиз ҳеч хайр накардаанд, пас гӯяд дар биҳишт шавед ва ҳар чиз, ки бинед, шуморост, гӯянд Бор Худоё, моро он додӣ, ки ҳеч касро надодӣ дар олам, гӯяд шуморо наздики ман аз ин бузургтар аст, гӯянд чӣ бошад аз ин бузургтар? Гӯяд ризои ман, ки аз шумо хушнуд бошам, ки ҳаргиз нохушнуд нашавам»; ва ин хабар дар «Саҳеҳи»–и Бухорӣ ва Муслим аст. Ва Амр ибни Ҳайзам гӯяд, ки: «Се рӯз расул салавотуллоҳу алайҳи ғоиб мебуд, ки ҷуз ба намози фариза берун наёмадӣ, чун рӯзи чаҳорум буд, берун омаду гуфт: худои таъоло маро ваъда дод, ки ҳафтод ҳазор аз уммати ту бе ҳисоб биёмурзам ва дар биҳишт шаванд ва ман дар ин се рӯз зиёдат хостам, Худойро таъоло кариму бузургвор ёфтам, ба ҳар яке аз ин ҳафтод ҳазори дигар дод маро, гуфтам: Бор Худоё, уммати ман чандон бошанд?!» Гуфт: «Ин адад тамом кунам аз ҷумлаи аъроб». Ва ривоят кардаанд, ки кӯдакеро дар баъзе аз ғазавот асир гирифта буданд ва дар ман язид[2] ниҳода дар рӯзи гарми бағоят, занеро аз хайма чашм бар вай афтод, медавид ва аҳли он хайма аз паси вай медавиданд, то кӯдакро бигирифт ва ба синаи хеш бозниҳод ва хештанро соябони вай кард, то гармо ба кӯдак нарасад ва мегуфт: «Ин писари ман аст, мардумон бигиристанд, ки ин бididанд ва даст аз корҳо бидоштанд аз атиме шафқат бар вай, пас расул салавотуллоҳу алайҳи он ҷо фаро расид ва қисса бо вай бигуфтанд ва шод шуд аз раҳимдилии эшон ва аз гиристани

---

[1] Ба сангинӣ.

[2] Музоида.

эшон барои кӯдак ва гуфт: аҷаб омад шуморо аз шафқат ва раҳмати ин зан?» Гуфтанд: «Оре». Гуфт: «Ҳақ таъоло бар ҳамагони шумо раҳимтар аст, аз он ки ин зан бар писари хеш» ва мусулмонон аз он ҷо пароканда шуданд ба шодии тамом, ки мисли он набуда буд. Ва Иброҳим ибни Адҳам — раҳматуллоҳи алайҳи — гуфт: «Шабе дар тавоф холӣ бимондам ва борон меомад, гуфтам бор Худоё маро аз гуноҳ нигоҳ дор, то ҳеч маъсият накунам, овозе шунидам аз хонаи Каъба, ки: ту исмат мехоҳӣ ва ҳама бандагон ҳамин хоҳанд, агар ҳамаро аз гуноҳ нигоҳ дорам, фазлу раҳмати хеш бар кӣ ошкор кунам?»

Ва бидон, ки чунин ахбор бисёр аст ва касе, ки хавф бар вай ғолиб бувад, ин шифои вай аст ва касе, ки ғафлат бар вай ғолиб бувад, бояд ки бидонад, бо ин ҳама ахбор, ки маълум аст, ки баъзе аз мӯъминон дар дӯзах хоҳанд шуд ва бозпасин кас он бувад, ки пас аз ҳафт ҳазор сол берун ояд ва агар ҳама як кас беш, дар дӯзах нахоҳад шуд, чун дар ҳаққи ҳар касе мумкин аст, ки он вай бошад, бояд ки роҳи ҳазм ва эҳтиёт гирад ва он чи битавонад кард, аз ҷаҳд бикунад, то вай он кас набошад, ки агар ҳама лаззоти дунё бибояд гузошт, то як шаб дар дӯзах набояд буд, ҷои он бошад, то ба ҳафт ҳазор сола чи расад! Ва дар ҷумла бояд, ки хавф ва риҷо мӯътадил бувад, чунон ки Умар разийаллоҳу анҳу гуфт: «Агар мунодӣ кунанд, ки ҳеч кас дар биҳишт нахоҳад шуд, магар як кас, гумон барам, ки он ман бошам ва агар гӯянд, ки ҳеч кас дар дӯзах нахоҳад шуд, магар як кас тарсам, ки он ман бошам».

### Пайдо кардани фазилати хавф ва ҳақиқат ва ақсоми он

Бидон, ки хавф аз мақомоти бузург аст; ва фазилати вай дархури асбоб ва самароти вай аст: аммо сабаби вай илму маърифат аст, — чунон ки шарҳ карда ояд — ва барои ин гуфт Ҳақ таъоло: «Иннамо йихшаллоҳа мин ъибодиҳи-л-ъуламоу»[1] ва расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Раъсу-л-ҳикмати махофатуллоҳи»[2] ва аммо самароти вай иффат асту вараъ ва тақво ва ин ҳама тухми саодат аст: ки бе тарки шаҳавот ва сабр аз он роҳи охират натавон ёфт ва ҳеч чиз шаҳватро чунон насӯзад, ки хавф ва барои ин аст, ки Ҳақ таъоло хоифонро ҳадде ва раҳмату илм ва ризвон[3]ҷамъ карда дар се оят ва гуфт: «Ҳудан ва раҳматун лиллазина ҳум лираббиҳим йарҳабуна — ва иннамо йахшаллоҳа мин ъибодиҳи-л-ъуламоу —

---

[1] Аз Худо донишмандони бандагонаш метарсанд.

[2] Сирри ҳикмат ва доноӣ тарс аз Худост.

[3] Ризоят, хурсандӣ.

разийаллоҳу анҳу ва разу ъанҳу золика лиман хашийа раббаҳу». Ва тақво, ки самарати хавф аст Ҳақ таъоло бо худ изофат карду гуфт: «Ва локин йанолаҳу-т-тақво минкум»[1]. Ва расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Он рӯз, ки халқро дар саиди[2]қиёмат ҷамъ кунанд, мунодӣ фармояд эшонро ба овозе, чунон ки дуру наздик бишунаванд ва гӯяд: ё мардумон, сухани шумо ҳама бишунидам, аз он рӯз шуморо офаридам, то имрӯз сухани ман бишунавед ва гӯш доред, ки корҳои шумо дар пеши шумо хоҳам ниҳод ё мардумон, насабе шумо ниҳодед ва насабе ман, насаби хеш баркашидед ва насаби ман фурӯ ниҳодед, гуфтам: инна акрамакум ъиндаллоҳи атқокум — бузургтарини шумо он аст, ки парҳезкортар аст. Шумо гуфтед на, ки бузург он аст, ки фулон ибни фулон аст, имрӯз насаби хеш бармекашам ва насаби шумо фурӯ ниҳам, айнал-муттақуна — куҷоанд парҳезгорон? Пас, илме ба пой кунанд ва дар пеш мебаранд ва парҳезгорон паси он меравананд, то ҷумла беҳисоб дар биҳишт шаванд». Ва бад-ин сабаб аст, ки савоби хоифон музоаф аст, ки гуфт: «Ва лиман хофа мақома раббиҳи ҷаннатони»[3]. Ва расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт, ки: «Худои таъоло мегӯяд: ба иззати ман, ки ду хавф ва ду амн дар як банда ҷамъ накунам: агар аз ман тарсад дар дунё, дар охират эмин дорамаш ва агар эмин бошад, дар охират дар хавф дорамаш». Ва расул саллаллоҳу алайҳи ва саллам гуфт: «Ҳар кӣ аз Худой тарсад, ҳама чизе аз вай тарсад ва ҳар кӣ аз Худой натарсад, вайро ба ҳама чизе битарсонанд». Ва гуфт: «Тамоми ақлтарини шумо тарсандатарини шумост аз Худои таъоло». Ва гуфт: «Ҳеч мӯъмин нест, ки як қатра ашк аз чашми вай биёяд — агар ҳама чанд пари магасе бошад, ки он бар рӯи вай расад, ки на рӯи вай бар оташ ҳаром шавад». Ва гуфт: «Чун бандаро аз бими Худои таъоло мӯе ба тан бархезад ва барандешад, гуноҳони вай ҳамчунон фурӯ резад, ки барг аз дарахт». Ва гуфт: «Ҳар кас, ки вай аз бими Ҳақ таъоло бигирист, дар оташ нашавад, то шир, ки аз эшон берун омада бошад, дар пистон нашавад». Ва Оиша разийаллоҳу анҳо гӯяд, ки: Мустафоро салавотуллоҳу алайҳи гуфтам: «Ҳеч кас аз уммати ту дар биҳишт шавад бе ҳисоб?» Гуфт: «Шавад, он ки аз гуноҳи хеш ёд орад ва бигиряд». Ва гуфт расул — салавотуллоҳу алайҳи, ки: «Ҳеч қатра назди Худои таъоло дӯсттар аз қатраи ашк набувад аз бими Худои таъоло ва аз қатраи хун, ки дар роҳи Ҳақ таъоло бирезад». Ва гуфт: «Ҳафт кас дар сояи Худои таъоло бошанд. Яке он кас бувад, ки Худойро

---

[1] Парҳезгории шумо дар он (қурбонӣ кардан) насиби Худост. (дар сураи Ҳаҷ аст, ки вақте қурбонӣ кунед, гӯшту хуни ин ба Худо намерасад, балки парҳезгории қурбоникунанда ба Худо мерасад).

[2] Замини баланд.

[3] Онро ки аз парвардигораш битарсад дар биҳишт аст.

таъоло дар хилват ёд кунад ва об аз чашми вай бирезад». Ва Ҳанзала мегӯяд, ки наздики расул салавотуллоҳу алайҳи будам ва моро панд медод, чунон ки дилҳо танг шуда ва об аз чашмҳо равон гашт, пас ба хона омадам, аҳл бо ман дар ҳадис омад ва ба ҳадиси дунё фурӯ афтодем, пас маро он сухани расул салавотуллоҳу алайҳи ёд омад ва аз гиристани худ берун омадам ва фарёд ҳамекардам, ки оҳҲанзала мунофиқ шуд, Абӯбакр маро пеш омад, гуфт на мунофиқ шудӣ дар наздики расул — алайҳиссалом — рафтам ва гуфтам: Ҳанзала мунофиқ шуд. Гуфт: «Калло лам йунофиқҲанзалаҳу»[1], пас Ҳанзала гӯяд ин ҳол вайро ҳикоят кардам, гуфт: «Ё Ҳанзала, агар бар он ки дар пеши мо ёфтӣ, бимондӣ, фариштагони осмон бо шумо мусофиҳа кардандӣ дар роҳҳо ва дар хонаҳо, валекин Ҳанзала соате ва соате».[2]

**Осор** Шиблӣ мегӯяд — раҳматуллоҳи алайҳи: «Ҳеч рӯз набуд, ки хавф бар ман ғолиб шуд, ки на он рӯз даре аз ҳикмат ва ибрат бар дили ман кушода шуд». Яҳё ибни Муоз — раҳматуллоҳи алайҳи — гӯяд: «Гуноҳи мӯъмин миёни биму уқубат ва умеди раҳмат чун рӯбоҳе бувад миёни ду шер». Ва ҳам вай гуфт: «Мискин одаме, агар аз дӯзах чунон битарсидӣ, ки аз дарвеше, дар биҳишт шудӣ!» Вайро гуфтанд: фардо кӣ эминтар? Гуфт: «Он ки имрӯз тарсонтар». Яке Ҳасанро гуфт: «Чӣ гӯӣ дар маҷлиси қавме, ки моро чандин метарсонанд, ки дилҳои мо пора мешавад?» Гуфт: «Имрӯз бо қавме сӯҳбат кунед, ки шуморо битарсонанд ва фардо бо ман расед беҳтар аз он ки сӯҳбати қавме сӯҳбат кунед, ки шуморо эмин доранд ва фардо ба хавф расед». Абӯсулаймони Доронӣ — раҳматуллоҳи алайҳи — мегӯяд — ҳеч дил аз хавф холӣ нашуд, ки на вайрон шуд. Ва Оиша разийаллоҳу анҳо гуфт, ки расулро салавотуллоҳу алайҳи гуфтам ин чист, ки дар Қуръон мегӯяд, ки: «Мекунанд ва метарсанд — Ва-л-лазина йуътуна мо атав ав қулубуҳум ва ҷилатун», ин duздӣ ва зиност? Гуфт: «На, намозу рӯза ва садақа мекунанд ва метарсанд, ки напазиранд». Ва Муҳаммад ибнулМункадир чун бигиристӣ, ашк дар рӯй молидӣ ва гуфтӣ: шунидам, ки ҳар куҷо ашк ба вай расад, ҳаргиз насӯзад. Ва Сиддиқ мегӯяд: «Бигирйед ва агар натавонед, хештан гирён созед». Ва Каъбулахбор гӯяд, ки: «Ба Худой, ки бигирям чандон, ки об ба рӯи ман фурӯ резад, дӯсттар дорам аз он ки ба миқдори кӯҳе садақа бидиҳам ва Абдурраҳмони Умар гӯяд: «Қатрае аз ашк, ки аз біми Худои таъоло фурӯ резад, дӯсттар дорам аз ҳазор динор садақа».

---

[1] Ҳаргиз Ҳанзала мунофиқ нашуд.

[2] Ҳар соате ба ҳоле.

**(Ҳақиқати хавф)**

**Бидон, ки** хавф ҳолатест аз аҳволи дил ва он оташ дур нест, ки андар дил падид ояд ва онро сабабе аст ва самарае: аммо сабаби вай илм ва маърифат аст, бад-он ки хатари кори охират бинад ва асбоби ҳалоки хеш ҳозир ва ғолиб бинад, лобуд ин оташ дар миёни ҷони вай падид ояд ва ин аз ду маърифат хезад, **яке** он ки худро ва уюбу гуноҳони худро ва офати тоат ва хабосати ахлоқи худро ба ҳақиқат бибинад ва бо ин тақсирҳо неъмати Ҳақ таъоло бар хештан бинад; масали вай чун касе бувад, ки аз подшоҳе неъмат ва хилъати бисёр ёфта бувад, он гоҳ дар ҳарам ва хизонаи вай хиёнатҳо кунад, пас ногоҳ бидонад, ки подшоҳ вайро дар он хиёнатҳо медидааст ва донад, ки малик ғаюр аст ва мунтақим аст ва бебок ва худро наздики вай ҳеч шафеъ надонад ва ҳес василат ва қурбат надорад, лобуд оташ дар миёни ҷони вай падид ояд, чун хатари кори хеш бинад. Аммо **маърифати дуввум –- он** бувад, ки сифати вай нахезад, лекин аз бебокӣ ва қудрати он хезад, ки аз вай метарсад: чунон ки касе дар чанголи шер афтад ва тарсад на аз гуноҳи хеш, лекин аз он ки сифати шер медонад, ки табъи вай ҳалок кардани вай аст ва он ки ба вай ва заифии вай ҳеч бок надорад ва ин хавф тамомтар ва фозилтар. Ва ҳар кӣ сифоти Ҳақ таъоло шинохт ва ҷалолу бузургии вай ва тавоноиву бебокии вай бидонист, ки агар ҳама оламро ҳалок кунад ва ҷовид дар дӯзах дорад, як зарра мамлакати вай кам нашавад ва он чи онро риққат ва шафқат гӯянд, аз ҳақиқати он зоти вай муназзаҳ аст, ҷои он бувад, ки тарсад ва ин хавф анбиёро бошад, агарчи донад, ки аз маъосӣ маъсуманд; ва ҳар кӣ ба Худои таъоло орифтар бувад, тарсонтар бувад ва расул салавотуллоҳу алайҳи аз ин гуфт: «Орифтарини шумоам ва тарсонтарин». Ва аз ин гуфт: «Иннамо йахшаллоҳа мин ибодиҳи-л-ъуламоу». Ва ҳар кӣҷоҳилтар бувад, эминтар бувад. Ва ба Довуд алайҳиссалом ваҳй омад, ки: «Ё Довуд, аз ман чунон тарс, ки аз шери хашмгин тарсӣ».

Сабаби хавф ин аст, аммо самараи вай дар дасту дар тан ва дар ҷавореҳ: аммо дар дил он ки шаҳавоти дунё мунағғас кунад ва парвои он бибарад, ки агар касеро шаҳвати зане ё таоме бошад, чун дар чангол асир афтод, ё дар зиндони султон қоҳир афтод, вайро парвои шаҳват намонад; бал ҳоли дил дар хавфи ҳама хузӯъ ва хушӯъ бувад ва ҳама муроқибат ва муҳосибат бувад ва назар дар оқибат бувад, на кин монад, на ҳасад ва на шарру на дунё ва на ғафлат. Аммо самарати вай дар тани вай шикастагӣ ва низориву зардӣ бувад. Ва самарати вай ҷавореҳ пок доштан бувад аз маъосӣ ва ба адаб доштан дар тоот.

Ва дараҷоти хавф мутафовит бувад: агар аз шаҳавот боздорад, номи вай иффат бувад ва агар аз ҳаром боздорад, номи вай вараъ бувад; ва агар аз шубуҳот боздорад ва ё аз ҳалол боздорад, ки аз вай бими ҳаром бувад, номи вай тақво бувад ва агар аз ҳар чӣҷуз зоди роҳ аст, боздорад, номи вай сидқ бувад ва номи он кас сиддиқ бувад ва иффату вараъ дар зери тақво ояд ва ин ҳама дар зери сидқ ояд. Хавф ба ҳақиқат ин бошад, аммо он ки ашке фуруд оварда ва бисутурад. Ва гӯяд: «Ло ҳавла ва ло қуввата илло биллоҳи-л-ъалийу-л-ъазим». Ва бо сар ғафлат шавад, инро тангдилии занон гӯянд, ин хавф набошад, ки ҳар кӣ аз чизе тарсад, аз он бигурезад ва касе чизе дар остин дорад ва нигоҳ кунад море бошад, мумкин набувад, ки бар «Ло ҳавла ва ло қуввата илло биллоҳи» иқтисор кунад, балки бияндозад. Ва Зуннунро гуфтанд: «Бандаи хоиф ки бошад? Гуфт: он ки хештанро бемор мебинад, ки аз ҳама шаҳавот ҳазар мекунад аз бими марг».

**(Дараҷоти хавф)**

**Бидон, ки** хавфро се дараҷа аст: заиф ва қавӣ ва мӯътадил ва маҳмуд аз вай мӯътадил аст ва заиф он бувад, ки фаро кор надорад, чун риққати занон ва қавӣ он бувад, ки аз вай бими навмедӣ ва қунут бувад ва бими беморӣ ва беҳушӣ ва марг бувад ва ин ҳар ду мазмум аст, ки хавфро дар нафс камоле нест ва на чун тавҳид ва маърифат ва муҳаббат аст ва барои ин аст, ки ин дар сифоти Худои таъоло раво набувад, ки хавф бе ҷаҳл ва бе аҷз набувад, ки то оқибат маҷҳул набувад ва аз ҳазар кардан аз хатари аҷз набувад, хавф набувад, лекин хавф камоле аст ба изофат бо ҳоли ғофилон, ки ин ҳамчун тозиёна аст, ки кӯдакро фаро таълим дорад ва сутурро фаро роҳ, чун чунон заиф бувад, ки дарде накунад, фаро таълим надорад ва бар роҳ надорад ва агар чунон қавӣ бувад, ки кӯдакро ва сутурро ҷое афгор кунад ё бишиканад, ин ҳар ду ноқис бувад, балки бояд ки мӯътадил бошад, то аз маъосӣ боздорад ва бар тоат ҳарис кунад; ва ҳар кӣ олимтар бувад, хавфи вай мӯътадилтар бувад, ки чун ба ифрот расад, аз асбоби риҷо бозандешад ва чун заиф шавад, аз хатари кор бознаяндешад ва ҳар кӣ хоиф набувад ва хештанро олим ном кунад, он аст, ки он чи омӯхта, беҳуда аст на илм, ҳамчун фолгӯи бозор, ки хештанро ҳаким ном кунад ва аз ҳикмат ҳеч хабар надорад, ки аввали ҳама маърифатҳо он аст, ки худро ва Худойро таъоло бишиносад, худро ба айбу тақсир ва Худойро ба ҷалол ва азамат ва бок надоштан ба ҳалоки илм ва аз ин ду маърифат ҷуз хавф зояд ва барои ин гуфт — салавотуллоҳу алайҳи: «Аввалу-л-ъилми маърифату-л-ҷаббори ва охиру-л-ъилми тафвизу-л-амри алайҳи», гуфт:

«Аввали илм он аст, ки Худойро таъоло ба ҷабборӣ ва қаҳҳор бишиносӣ ва охирин он ки бандавор кор ба вай тафвиз кунӣ ва бидонӣ, ки ту ҳеч чиз най ва ба ту ҳеч нест». Ва чӣ гуна мумкин гардад, ки касе ин донад ва натарсад.

### (Пайдо кардани анвоъи хавф)

**Бидон, ки** хавф аз маърифати хатар хезад ва ҳар касеро дар пеш хатари дигаре ояд: кас бувад, ки дӯзах дар пеши вай ояд ва хавфи вай аз он бувад ва кас бувад, ки чизе, ки роҳи дӯзах аст, дар пеши вай ояд, чунон ки тарсад, ки пеш аз ту бимирад, ё тарсад, ки боз дар маъсият афтад ё дили вайро ғафлат ва қасват[1] падид ояд, ё одат вайро бо сари маъсият барад, ё батар бар вай ғолиб шавад ба сабаби неъмат, ё дар қиёмат ба мазолим гирифтор шавад ё фазоеҳи ӯ ошкоро гардад ва расво шавад, ё тарсад, ки бар андешаи вай чизе равад, ки Худои таъоло мебинад ва он нописандида бувад. Ва фоидаи ҳар яке он бувад, ки бад-он машғул шавад, ки аз он метарсад: чун аз одат тарсад, ки вайро бо сари маъсият барад, аз роҳи одат мегурезад ва чун аз иттилоъи Ҳақ таъоло тарсад, бар дил, вай пок дорад ва ҳамчунин ва ғолибтарин бар бештарини хоифон бими хотимат бувад, ки набояд, ки ислом ба саломат набарад ва тамомтар аз ин хавфи собиқ аст, то дар азал ҳукм чи кардаанд, дар саодат ва шақовати вай, ки хотимати фаръи собиқ аст ва асл он аст, ки расул салавотуллоҳу алайҳи бар минбар гуфт, ки: «Худои таъоло китобе набиштааст ва номи аҳли биҳишт дар вай». Ва дасти рост фароз кард ва гуфт: «Китобе дигар набиштааст ва номи аҳли дӯзах ва нишону насаби эшон дар вай». Ва дасти чап фароз кард ва гуфт, ки: «Андар ин наяфзояд ва бинакоҳад». Ва гуфт: «Аҳли саодат бошад, ки амали аҳли шақоват мекунад, то ҳама гӯянд, ки вай он аст, пас Худои таъоло вайро пеш аз марг, — агар ҳама соате бувад, — аз он роҳ баргардонад ва бо роҳи саодат барад». Ва гуфт: «Саъид он аст, ки дар қазои азалӣ саъид аст ва шақӣ он аст, ки дар қазои азалӣ шақӣ аст». Ва кори хотимат дорад, пас сабаби хавфи аҳли басират аз ин аст ва ин тамомтар аст, чунон ки хавф аз Худои таъоло ба сабаби сифати ҷалоли вай тамомтар аст аз хавф ба сабаби гуноҳи хеш, ки он хавф ҳаргиз барнахезад ва чун аз гуноҳ тарсад, бошад ки ғарра шавад ва гӯяд: гуноҳ даст бидоштам, чаро тарсам?!

Ва дар ҷумла ҳар кӣ бишиносад, ки расул салавотуллоҳу алайҳи дар аълои дараҷот хоҳад буд ва Бӯҷаҳл дар дарки асфал ва ҳар ду пеш аз

---

[1] Сахтдилӣ.

офариниш василате ва ҷинояте надоштанд ва чун биёфарид, роҳи маърифат ва тоат расул алайҳиссаломро муяссар кард бе сабабе аз ҷиҳати ӯ ва ин ба илзом буд, ки доъияи вай бад-он сарф кард ва натавонистӣ, ки он чи, ки донист, ки заҳри қотил аст, аз он дур набошад ва Абӯҷаҳл, ки роҳи дидор бар вай бибастанд, натавонист, ки бибинад ва чун бидид, натавонист, ки шаҳавот даст бидорад, бе он ки офати он бишиносад, пас ҳар ду музтар буданд, лекин чунон ки хост бе сабабе ба шақовати яке ҳукм кард ва вайро метохт, то ба дӯзах ва якеро ба саодат ҳукм кард ва мебурд, то аълои илиййин ба силсилаи қаҳр ва ҳар кӣҳукм чунон кунад, ки худ хоҳад ва аз ту бок надорад, аз вай тарсидан лобуд бошад ва аз ин гуфт Довудро алайҳиссалом, ки: аз ман чунон битарс, ки шери ғуррон тарсӣ, ки шер, агар ҳалок кунад, бок надорад ва на ба сабаби ҷинояти ту кунад, валекин султонии шерии вай ҳукм кунад ва агар даст бидорад на аз шафқат ва ғаробат бувад, ки бо ту дорад, валекин аз бевазнии ту бошад наздики вай ва ҳар кӣ ин сифот аз Ҳақ таъоло бидонист, мумкин набувад, ки аз хавфе холӣ бувад.

### (Пайдо кардани суъи хотимат)

**Бидон, ки** бештари хоифон аз хотимат тарсидаанд, барои он ки дили одамӣ гардон аст ва вақти марг вақте азим аст ва натавон донист, ки дил ба чи қарор гирад дар он вақт, то яке аз орифон мегӯяд: агар касеро панҷоҳ сол ба тавҳид бидониста бошам, чун чандон аз ман ғоиб шуд, ки аз паси деворе шуд, гувоҳие надиҳам вайро ба тавҳид, ки ҳоли дил гардон аст, надонам ба чи гардад?! Ва дигаре мегӯяд: агар гӯянд, ки шаҳодат[1] бар дари сарое дӯсттар дорӣ ё марг бар мусулмонӣ бар дари ҳуҷра? Гӯям: «Марг бар дари ҳуҷра, ки надонам, то ба дари сарои ислом монад ё на». Ва Абӯддардо савганд хӯрдӣ, ки: ҳеч кас эмин набошад аз он ки имони вай ба вақти марг бозситонанд. Ва Саҳли Тустарӣ мегӯяд: «Сиддиқон дар ҳар нафасе аз сӯи хотимат метарсанд». Ва Суфён — раҳматуллоҳи алайҳи — ба вақти марг ҷазаъ мекард ва мегирист, гуфтанд: магирӣ, ки авфи Худои таъоло аз гуноҳи ту азимтар аст, гуфт: «Агар доname, ки бар тавҳид бимирам, бок надорам, агар чанд кӯҳҳо гуноҳ дораме». Ва яке аз бузургон васият кард ва чизе, ки дошт, касеро доду гуфт: «Нишони он ки бар тавҳид бимирам, фулон чиз аст, агар он нишон бинед, бад-ин мол шукр ва мағзи бодом бар хар ва бар кӯдакони шаҳр афшон ва бигӯй, ки ин ирси фулон аст, ки ба саломат биҷаст ва агар ин набинӣ, мардумонро бигӯй, то

---

[1] Мақсуд шаҳид шудан аст.

бар ман намоз накунанд ва ғарра нашаванд ба ман, то пас аз марг боре муроъӣ набошам». Ва Саҳли Тустарӣ гӯяд, ки: мурид аз он тарсад, ки дар маъсият афтад ва ориф аз он ки дар куффор афтад. Абӯзайд гӯяд: «Чун ба масҷиде шавам, бар миёни хеш зунноре бинам, ки тарсам, ки маро ба калисо барад: то он гоҳ, ки дар масҷид равам; ва ҳар рӯз панҷ бор ҳамчунин бошам». Ва Исо алайҳиссалом ҳавориёнро гуфт: «Шумо аз маъсият тарсед ва мо пайғомбарон аз куфр тарсем». Ва яке аз пайғомбарон ба гуруснагиву ташнагӣ ва бараҳнагиву меҳнати бисёр мубтало буд солҳои бисёр, пас ба Худои таъоло бинолид, ҳақ гуфт: «Дилат аз куфр нигоҳ медорам бад-ин хурсанд наӣ, ки дунё мехоҳӣ?» Гуфт: «Бор Худоё, тавба кардам ва хурсанд шудам ва хок бар сар кард аз ташвири суоли хеш». Ва яке аз далоил суихотимати нифоқ буд ва аз ин буд, ки саҳоба ҳамеша бар хештан метарсиданд аз нифоқ. Ва Ҳасани Басрӣ гӯяд: «Агар бидонаме, ки дар ман нифоқ нест, аз ҳар чӣ дар рӯи замин аст, дӯсттар дораме»; ва гуфт: «Ихтилофи ботину зоҳир ва дилу забон аз нифоқ аст».

**– ФАСЛ –**

**(Асбоби суихотимат)**

**Бидон, ки** маънии суихотимат, ки ҳама аз он тарсанд, он аст, ки имони вай бозситонанд ба вақти рафтан ва инро асбоб бисёр аст ва илми ин пӯшидааст, валекин он чи андар ин китоб битавон гуфт, он аст, ки ин аз ду сабаб хезад: **яке он ки** касе бидъате ботил эътиқод кунад ва умр бар он бигузорад ва гумон набарад, ки он худ хато тавонад буд, дар наздикии марг корҳо кашф афтад, бошад, ки вайро хатои вай кашф кунанд ва бад-он сабаб дар дигар эътиқодҳо, ки доштааст, низ ба шак афтад, ки эътимод бархезад аз эътиқоди хеш ва бар ин шак биравад ва ин хатар мубтадеъро бувад ва касеро, ки роҳи калом ва далел сипарад, агарчи бо вараъ ва порсо бошад; аммо аблаҳон ва аҳли саломат, ки мусулмонӣ ба зоҳир — чунон ки дар Қуръон ва ахбор аст — бигирифта бошанд, аз ин эмин бошанд ва аз ин гуфт расул — салавотуллоҳу алайҳи: «алайкум бидини-л-аҷоъизи»[1] ва: «Аксару аҳлу-л-ҷаннати-л-балҳу»[2] ва салаф бад-ин сабаб бувад, ки аз калом ва баҳс ва ҷустуҷӯи ҳақиқат корҳо манъ кардандӣ, ки донистандӣ, ки ҳар касе тоқати он надорад ва дар бидъате афтад. **Сабаби дигар** он бувад, ки имон дар асл заиф бошад ва дӯстии дунё ғолиб ва дӯстии Худои таъоло

[1] Бар шумо бод бад-ин пирзанон.

[2] Бештари аҳли биҳишт аблаҳонанд.

заиф бошад, ба вақти марг чун бинад, ки ҳама шаҳватҳои вай аз вай бозмеситонанд ва аз дунё вайро берун мебаранд ва ҷое мебаранд, ки намехоҳад, бошад, ки бад-ин сабаб кароҳияте аз он ки бо вай ин мекунад, бо вай бозгардад ва он дӯстии заиф низ ботил шавад, чун касе, ки фарзандеро дӯст дорад, валекин дӯстии заиф, чун фарзанд чизеро, ки маъшуқи вай ва аз фарзанд дӯсттар дорад, аз вай бозситонад, фарзандро душман гирад ва он миқдор дӯстӣ, ки бувад, ботил шавад ва барои ин аст, ки дараҷаи шаҳодат азим аст, ки дар он вақт дунё аз пеш бархоста бошад ва ҳубби Худои таъоло ғолиб шуда ва дил бар марг ниҳода, дар чунин ҳол марг даррасад ва донад ғанимате бузург бувад, чи ин чунин ҳол зуд бигардад ва дил бар он сифат намонад. Пас, ҳар киро дӯстии Ҳақ таъоло ғолибтар шавад, аз ҳар чизе, лобуд вайро аз он боздошта бошад, ки ҳамагии хеш ба дунё диҳад, вай аз ин хатар эминтар бувад ва чун ба вақти марг расад ва донад, ки вақти дидори дӯст омад, маргро кореҳ набошад ва дӯстии Ҳақ таъоло ғолибтар шавад ва дӯстии дунё ботил ва нопайдо шавад, ин нишони ҳусни хотимат бувад; пас ҳар кӣ хоҳад, ки аз ин хатар дур бошад, бояд ки аз бидъат дур гардад ва бад-он чи дар Қуръон ва ахбор аст, имон оварад ва ҳар чӣ бидонад, қабул кунад ва ҳар чӣ надонад, таслим кунад ва ба ҷумла имон оварад ва ҷаҳди он кунад, то дӯстии Худои таъоло бар вай ғолиб шавад ва дӯстии дунё заиф шавад ва ин ба он заиф шавад, ки ҳудуди шаръ нигоҳ медорад, то дунё бар вай мунағғас шавад ва аз вай нафрат гирад ва дӯстии Худои таъоло дар дил қавӣ гардад, ки ҳамеша зикри вай ҳамекунад ва сӯҳбати вай дорад на бо дӯстони дунё; пас агар дӯстии дунё ғолибтар бувад, кор дар хатар бувад, чунон ки дар Қуръон гуфт, ки: «Агар падару модар ва молу  неъмат дӯсттар доред аз Худой, сохта бошед, то фармони Худои таъоло даррасад — Фатараббасу ҳатто йаътиллоҳу биамриҳи».

## (Илоҷи хавфи ба даст овардан)

**Бидон, ки** аввал мақом аз мақомоти дин яқин аст ва маърифат, пас аз маърифат хавф хезад ва аз хавф зӯҳд ва сабру тавба ва сидқу ихлос ва мувозибат бар зикр ва фикри бардавом падид ояд ва аз он унсу муҳаббат хезад ва ин ниҳояти мақомот аст ва ризо ва тафвиз ва шавқ ин ҳама худ табъи муҳаббат бошад; пас кимиёи саодат пас аз яқин ва маърифат, ки худро ва Худоро бишинохт — хавф аст! Ва ҳар чӣ пас аз он аст, бе вай рост наёяд ва ин ба се тариқ ба даст ояд:

**Яке** ба илм ва маърифат, ки чун худро ва Ҳақ таъолоро бишинохт, ба

зарурат батар аст, ки ҳар кӣ дар чанголи шер афтод ва шерро бишиносад, ӯро ба ҳеч илоҷу ҳила ҳоҷат набошад, то битарсад, балки айни хавф гардад; ва ҳар кӣ Худои таъоло ба камол ва ҷалолу қудрат ва бениёзӣ аз халқ бишинохт ва худро ба бечорагӣ ва дармондагӣ бишинохт, хештанро ба ҳақиқат дар чанголи шер бидид, балки ҳар кӣҳукми Худои таъоло бишинохт, ки ҳар чӣ хоҳад буд, то ба қиёмат ҳукм бикардааст, баъзеро саодат бе василате ва баъзеро шақоват беҷинояте, балки чунон ки хост ва он ҳаргиз бинагардад, лобуд тарсад. Ва барои ин гуфт расул салавотуллоҳу алайҳи ки: «Мусо алайҳиссалом бо Одам алайҳиссалом ҳуҷҷат овард, Одам Мусоро низ овард, Мӯсо гуфт: худой туро дар биҳишт фуруд овард ва бо ту чунин ва чунин кард, чаро осӣ шудӣ, то худро ва моро дар бало афкандӣ?» Одам гуфт: «Он маъсият бар ман набишта буд дар аввал, ҳукми вайро хилоф натавонистам кард, фаҳҳоҷи Одам, Мӯсо — сухани Мӯсо дар дасти Одам мунқатеъ шуд ва ҷавоб надошт». Ва абвоби маърифат, ки аз он хавф хезад, бисёр аст ва ҳар кӣ орифтар хоифтар, то дар ривоят аст, ки ҷабраил ва расул — алайҳимоссалоту вассалом — ҳар ду мегиристанд, ваҳй омад, ки чаро мегирйед ва шуморо эмин кардаам? Гуфтанд: бор Худоё, аз макри ту эмин наем, гуфт: «Ҳамчунин мебошед»; ва аз камоли маърифати эшон буд, ки гуфтанд: набояд, ки он чи моро гуфтаанд, ки эмин бошед, озмоише бошад ва дар таҳти вай сирре бошад, ки мо аз дарёфти он оҷиз бошем ва дар рӯзи бадр ибтидоушшукри мусулмонон заиф шуданд, расул алайҳиссалом тарсид, гуфт: «Бор Худоё, агар ин мусулмонон ҳалок шаванд, бар рӯи замин касе намонад, ки туро бипурсад». Сиддиқ гуфт: «Савганд бар Худои таъоло, чи диҳӣ, ки туро ба нусрат ваъда додааст, лобуд ваъдаи худ рост кунад»: мақоми Сиддиқ дар ин вақт эътимод буд бар ваъдаву ба карам ва мақоми расул салавотуллоҳу алайҳи хавф буд аз макр; ва ин тамомтар бувад, ки донист, ки касе асрори корҳои илоҳӣ ва таъбияи[1] вай дар тадбири мамлакат ва сарриштаи тақдири вай бознаёбад;

**Тариқи дуввум** — он аст, ки чун аз маърифат оҷиз ояд, сӯҳбат бо аҳли хавф кунад, то хавфи эшон ба вай сироят кунад ва аз аҳли ғафлат дур бошад ва аз ин хавф ҳосил ояд, агарчи ба тақлид бувад, чун хавфи кӯдак аз мор, ки падарро дида бошад, ки аз он мегурезад, вай низ битарсад ва бигурезад, агарчи сифати мор надонад; ва ин заифтар бувад аз хавфи ориф: ки агар кӯдак боре чанд муаззимро бинад, ки даст ба мор мебарад, чунон ки ба тақлид тарсад, ҳам ба тақлид эмин шавад ва даст бад-он барад ва он ки сифати мор донад, аз ин эмин бувад, пас бояд ки муқаллид

[1] Васоили кореро фароҳам сохтан.

дар хавф аз сӯҳбати аҳли амн ва ғафлат ҳазар кунад, хосса аз касе, ки ба сурати аҳли илм бошад.

**Тариқи саввум** — он ки чун ин қавм наёбад, ки бо эшон сӯҳбат кунад, ки дар ин рӯзгор камтар мондаанд — ҳоли эшон бишунавад ва кутуби эшон бархонад ва мо бад-ин сабаб баъзе аз аҳволи анбиё ва авлиё дар хавф ҳикоят кунем, то ҳар кӣ андак моя хирад дорад, бидонад, ки эшон оқилтарин ва орифтарини халқ буданд ва чунон тарсиданд, дигаронро авлотар бувад, ки битарсанд.

### (Ҳикояти пайғомбарон ва малоика)

Ривоятест, ки чун иблис малъун шуд, Ҷабраил ва Микоил доим мегиристанд, Худои таъоло ба эшон ваҳй фиристод, чаро мегирйед? Гуфтанд: аз макри ту эмин наем! Гуфт: «Чунин бояд, эмин мабошед». Ва Муҳаммад ибнулМункадир мегӯяд: «Чун дӯзах биёфарид, ҳама фариштагон бигиристанд, чун одамиёнро биёфарид он гоҳ хомӯш шуданд, донистанд, ки на барои эшон офарид». Ва расул алайҳиссалом гуфт: «Ҳаргиз Ҷабраил бар ман наёмад илло ларза бар вай аз бими Худои таъоло». Анас гӯяд, ки расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Аз Ҷабраил пурсидам, ки чаро Микоилро ҳаргиз хандон набинам?» Гуфт: «То оташро биёфаридааст ва ҳаргиз нахандидааст». Ва чун Халил алайҳиссалом дар намоз истодӣ, ҷӯши дили вай аз ду мил бишунидӣ. Муҷоҳид гӯяд, ки: Довуд алайҳиссалом чиҳил рӯз мегирист сар бар суҷуд, то гиёҳ аз ашки вай бираст, нидо омад, ки: ё Довуд, чаро мегирйӣ? Агар гуруснаӣ, то нонат диҳам ва агар бараҳнаӣ, то ҷомаат фиристам, як нолиданӣ бинолид, ки оташи нафаси вай чӯбро бисӯхт, пас Худои таъоло тавбаи вай бипазируфт. Гуфт: «Бор Худоё, гуноҳи ман бар кафи дасти ман нақш кун, то гуноҳ фаромӯш накунам». Иҷобат кард, даст ба ҳеч таом ва шароб накардӣ, ки на он ба аввал бидидӣ ва бигиристӣ ва гоҳ будӣ, ки қадаҳи об ба вай додандӣ, пур набудӣ аз ашки вай пур шудӣ. Ва ривоят аст, ки Довуд салавотуллоҳу алайҳи чунон бигирист, ки тоқаташ намонд, гуфт: «Бор Худоё, бар гиристани ман раҳмат накунӣ?» Ваҳй омад, ки ҳадиси гиристани ман кунӣ, магар гуноҳ фаромӯш кардӣ? Гуфт: «Бор Худоё, фаромӯш кунам ва[1] пеш аз гуноҳ чун Забур хондамӣ, оби равон дар ҷӯй биистодӣ ва мурғон бар сари ман омадандӣ ва вуҳуши саҳро бар меҳроб омадандӣ, акнун аз ин ҳама ҳеч чиз нест, бор Худоё, ин чи ваҳшат аст?» Гуфт: «Он аз унси тоат бувад ва ин ваҳшати маъсият аст, ё Довуд, Одам бандаи ман бувад, вайро бо қудрати худ офаридам ва рӯҳи худ дар вай

[1] Ва ӯ ҳол аст, яъне ва ҳол он ки.

дамидам ва малоикаро суҷуди вай фармудам, хилъати каромат дар вай пӯшидам ва тоҷ бар сараш ниҳодам ва аз танҳоии худ гила кард Ҳаворо биёфаридам ва ҳар дуро дар биҳишт фуруд овардам, як гуноҳ кард хору бараҳна аз ҳазрати худ бирондам, ё Довуд бишунав ва ба ҳақ бишунав: тоати мо доштӣ, тоати ту доштем ва он чи хостӣ, бидодем. Гуноҳ кардӣ, мӯҳлат додем, акнун бо ин ҳама ба мо бозгардӣ, қабул кунем». Яҳё ибни Абикасир гӯяд, ки: ривоятест, ки Довуд алайҳиссалом чун хостӣ, ки бар гуноҳи хеш навҳа кунад, ҳафт рӯз ҳеч нахӯрдӣ ва гирди занон нагаштӣ, пас ба саҳро омадӣ ва Сулаймонро бифармудӣ, то мунодӣ кардӣ, то халқи Худой ҳар кӣ хоҳад, ки навҳаи Довуд шунавад, биёяд, пас одамиён аз шаҳрҳо ва мурғон аз ошёнаҳо ва вуҳуш аз биёбонҳо ва кӯҳҳо рӯй бад-он ҷо ниҳодандӣ, вай ибтидо кардӣ ба санои Худои таъоло ва халқ фарёд ҳамекардандӣ, он гоҳ сифати биҳишту дӯзах бигуфтӣ, он гоҳ навҳаи гуноҳи хеш бикардӣ, то халқи бисёр бимурдандӣ аз хавфу ҳарос. Он гоҳ Сулаймон бар сари вай биистодӣ ва гуфтӣ: ё падар, бас, ки халқи бисёр ҳалок шуданд ва мунодӣ фармудӣ, то ҷанозаҳо биёвардандӣ ва ҳар кас мурдаи хеш баргирифтӣ, то як рӯз чиҳил ҳазор мард дар маҷлис буд, се ҳазор мурда буданд. Ва вайро ду канизак буд, кори эшон он будӣ, ки дар вақти хавф вайро фурӯ гирифтандӣ ва нигоҳ доштандӣ, то аъзои вай аз ҳам нашавад. Ва Яҳё ибни Закариё — алайҳимоссалом — дар Байтулмуқаддас ибодат кардӣ ва кӯдак буд, чун кӯдакон вайро ба бозӣ хондандӣ, гуфтӣ: маро барои бозӣ наёфаридаанд, чун понздаҳсола шуд, ба саҳро рафт ва аз миёни халқ дур шуд. Як рӯз падараш аз паси вай бирафт, вайро дид пой дар об ниҳода ва аз ташнагӣҳалок мешуд ва мегуфт: «Ба иззати ту, ки об нахӯрам, то надонам, ки ҷои ман ба наздики ту чист»; ва чандон гириста буд, ки бар рӯи вай гӯшт намонда буд ва дандонҳо пайдо омада ва пораи намад бар рӯй нишондӣ, то халқ набинанд; ва амсоли ин аҳвол дар ҳикояти пайғомбарон бисёр аст.

### (Ҳикояти саҳоба ва салаф)

**Бидон, ки** чун Сиддиқ бо бузургии вай мурғеро дидӣ, гуфтӣ: «Кошкӣ ман ту будаме» ва Бӯзар гуфт: «Кошкӣ ман дарахте будаме». Ва Оиша гуфтӣ: «Кош маро ному нишон набудӣ». Ва Умар гоҳ будӣ, ки ояти Қуръон бишунидӣ, бияфтодӣ ва аз ҳуш бишудӣ ва чанд рӯз мардумон ба аёдати вай рафтандӣ ва бар рӯи ӯ ду хати сиёҳ будӣ аз гиристан ва гуфтӣ: «Кошки ҳаргиз Умарро модар назодӣ» ва як роҳ ба дари сарое бигузашт, яке Қуръон ҳамехонд дар намоз ин ҷо расида буд: «Инна ъазоба раббика-

л-воқеъун»[1], аз сутур хештан дарафканд аз бетоқатӣ ва вайро ба хона бурданд, як моҳ бемор буд, ки касе сабаби бемории вай надонист. Ва Алӣ ибни Ҳусайни Зайнулобидин чун таҳорат кардӣ, рӯи вай зард шудӣ, гуфтандӣ: ин чист? Гуфт: «Намедонед, ки пеши кӣ хоҳам рафт». Ва Мусаввар ибни Мухриба тоқати Қуръон шунидан надоштӣ, як рӯз марде ғариб надонист, ин оятро бархонд: «Йавма наҳшуру-л-муттақина ила-р-раҳмони вафдан ва насуқу-л-муҷримина ило ҷаҳаннама вирдан»[2]. Гуфт: «Ман аз муҷримонам на аз муттақиён, як роҳи дигар бархон, бархонд, бонге бикард ва ҷон бидод». Ҳотами Асам гӯяд: «Ба ҷойгоҳи нек ғарра машав, ки ҳеч ҷой беҳтар аз биҳишт нест, донӣ, ки Одам чи дид?» Ва ба бисёрии ибодат ғарра машав, ки донӣ ки иблис чи дид, ки чандин ҳазор сол ибодат карда буд? Ва ба илм бисёр ғарра машав, ки Балъами Боъур дар илм ба ҷое буд, ки номи меҳини Худо донист ва дар ҳаққи вай чунин омад: «Камасали-л-калби ин таҳмил ъалайҳи йалҳас ав татрукҳу йалҳас». Ва ба ёри некмардон ғарра машав, ки хешованди расул салавотуллоҳу алайҳи вайро бисёр бидиданд ва сӯҳбат карданд ва мусулмон нашуданд. Сарии Сақатӣ гӯяд: «Ҳар рӯз чанд бор дар бинии хеш нигоҳ кунам, гӯям: магар рӯям сиёҳ шудааст». Ва Атои Асламӣ аз хоифон буд, чиҳил сол нахандид ва бар осмон нанигарид, як роҳ бар осмон нигарид аз бим бияфтод ва ҳар шаб чанд бор даст ба хештан фуруд овардӣ, то масх шудааст ё на ва чун қаҳтӣ ва балое ба халқ расидӣ, гуфтӣҳама аз шумӣ нест, агар ман бимурдаме, халқ бирастандӣ. Аҳмади Ҳанбал гӯяд: «Дуо кардам, то як боб аз хавф бар ман кушода кунад». Иҷобат афтод, битарсидам ва аз ақл ҷудо хостам шуд ва гуфтам: бор Худоё, ба қадри тоқат, пас сокин шудам ва якеро диданд, аз ибод, ки мегирист, гуфтанд: чаро мегирйӣ? Гуфт: «Аз бими он соат, ки мунодӣ кунанд, ки халқро арз хоҳанд дод дар қиёмат». Яке аз Ҳасани Басрӣ пурсид, ки: чӣ гунаӣ? Гуфт: «Чӣ гуна бувад ҳоли касе, ки бо қавме дар киштӣ бошад ва киштӣ бишиканад ва ҳар касе бар тахтае бимонад?» Гуфт: «Саъб». Гуфт: «Ҳоли ман чунон аст»; ва ҳам ӯ гуфта, ки дар хабар аст, ки: «Якеро аз дӯзах берун оварданд, пас аз ҳазор сол ва кошкӣ ман он кас будаме» ва ин аз он гуфт, ки аз бими суихотимат аз дӯзахи ҷовид метарсид. Ва канизаке буд Умари Абдулазизро, як рӯз аз хоб бархост, гуфт: «Ё амирулмӯъминин, хобе аҷаб дидам». Гуфт: «Ҳин, бигӯй». Гуфт: «Дидам, ки дӯзах битофтандӣ ва сирот бар сари вай бурдандӣ ва хулафоро биёварданд, аввал Абдулмалики

[1] Ҳароина азоби парвардигори ту шуданӣ аст.

[2] Рӯзе, ки барангезем, парҳезкоронро ба меҳмонии парвардигор ва равона созем гунаҳкоронро ташна ба ҷаҳаннам.

Марвонро дидам, ки биёварданд ва гуфтанд: бирав, пас нарафт, ки дар дӯзах афтод; гуфт: ҳин». Гуфт: «Пас писари вайро Валид ибни Абдулмалик биёварданд ва ҳам чунин бирафт ва дар ҳол бияфтод, гуфт: ҳин». Гуфт: «Сулаймон ибни Абдулмаликро биёварданд ва ҳам чунин бияфтод, гуфт: ҳин». Гуфт: «Пас туро, ё амирулмӯъминин, биёварданд». Ва ин бигуфт ва Умар як наъра бизад аз ҳуш бишуд ва бияфтод, канизак фарёд ҳамекард, ки ба Худой туро дидам, ки ба саломат бигузаштӣ, канизак бонг ҳамекард ва вай афтод ва пой ҳамезад. Ҳасани Басрӣ солҳои бисёр нахандидӣ ва чун асире буд, ки оварда бошанд, то гардан бизананд, вайро гуфтандӣ: «Чаро чунин сӯхтаӣ бо ин ҳама ибодат ва ҷаҳд?» Гуфтӣ: «Эмин наям, ки Ҳақ таъоло аз ман коре дида бошад, ки маро душман гирифта бошад, гӯяд ҳар чӣ хоҳӣ бикун, ки бар ту раҳмат нахоҳам кард, ман ҷон бефоида меканам».

Ин ва амсоли ин ҳикоят бисёр аст, акнун нигоҳ кун, ки эшон метарсиданд ва ту эминӣ, ё аз он аст, ки эшонро маъсият бисёр бувад ва туро нест, ё аз он ки эшонро маърифати бисёр бувад ва туро нест ва ту ба ҳукми аблаҳӣ ва ғофилӣ, эминӣ ба маъсияти бисёр ва эшон ба ҳукми басират ва маърифат ҳаросон буданд бо тоати бисёр.

## – ФАСЛ –
## (Аз хавф ва риҷо кадом фозилтар?)

Ҳамон, ки касе гӯяд, ки ахбор дар фазли хавф ва риҷо бисёр аст, кадом фозилтар аз ин ҳар ду ва кадом бояд ки ғолиб бувад? Бидон, ки хавф ва риҷо ҳамчун ду доруст ва доруро фозил нагӯянд, валекин нофеъ гӯянд, ки хавф ва риҷо, чунон ки гуфтем аз сифоти нафс аст ва камоли одамӣ бад-он аст, ки дар муҳаббати Ҳақ таъоло мустағриқ бувад ва зикри вай ҳамагии вайро фурӯ гирифта бошад ва аз хотимат ва собиқати худ ҳеч наяндешад, балки вақт нигарад ва вақт ҳам нанигарад ба Худованд вақт нигарад; чун ба хавф ва риҷо илтифот кунад ин ҳиҷобе бошад, валекин чунин ҳолат нодир бувад. Пас, ҳар кӣ ба вақти марг наздик бувад, бояд ки риҷо бар вай ғолиб бувад, ки ин муҳабатро зиёдат гардонад ва ҳар кӣ аз ин ҷаҳон бишавад, бояд ки муҳибби Худои таъоло бувад, то лиқои вай саодати вай гардад, ки лаззат дар лиқои маҳбуб бошад; аммо дар дигар вақтҳо, агар мард аз аҳли ғафлат аст, бояд ки хавф бар вай ғолиб бувад, ки ғалабаи риҷо заҳри қотили вай бошад ва агар аз аҳли тақво аст ва аҳволи вай муҳаззиб аст, бояд ки хавф ва риҷои мӯътадил вайро бошад, ки сафои ҳол дар муноҷот бувад ва риҷо сабаби муҳаббат бувад, аммо дар вақти

маъсият бояд ки хавф ғолиб бувад, балки дар вақти корҳои мубоҳ низ бояд ки хавф ғолиб бувад — чун мард аз аҳли ибодат бувад — агар на дар маъсият афтад. Пас, ин дору нест ва нест, ки манфиати вай ба аҳвол ва ашхос бигардад ва ҷавоби ин мутлақ набошад.

## АСЛИ ЧАҲОРУМ

### (Дар фақр ва зӯҳд аст)

**Бидон, ки** мадори роҳи дин бар чаҳор асл аст, ки дар унвони мусулмонӣ гуфтаем: нафси ту ва Ҳақ таъоло ва дунё ва охират; ва аз чаҳор ду ҷастан аст ва ду ҷустан: аз нафси худ барои ҷустани Ҳақ таъоло ва ҷастан аз дунё барои ҷустани охират. Пас, тарозуе аз нафси худ ба Ҳақ таъоло мебояд овард ва рӯй аз дунё ба охират мебояд овард ва сабр ва хавф ва тавба ҳама мақомоти ин аст ва дӯстии дунё аз муҳликот аст, чунон ки илоҷи он гуфтаем ва душмании вай ва буридан аз вай аз мунҷиёт аст ва акнун шарҳи ин хоҳем гуфт ва иборат аз ин фақру зӯҳд, пас бояд ки аввал фазилати вай ва ҳақиқати вай бишиносӣ:

### (Ҳақиқати фақр ва зӯҳд аст)

**Бидон, ки** фақир он бувад, ки чизе вайро бад-он ҳоҷат бувад, надорад ва ба дасти вай набувад ва одамиро аввал ба вуҷуди худ ҳоҷат аст, он гоҳ ба бақои худ ҳоҷат аст, он гоҳ ба ғизо ва ба мол ва ба чизҳои бисёр ва аз ин ҳама ҳеч чиз ба дасти вай нест, вай дар ин ҳама ниёзманд аст ва ғании он бувад, ки аз ғайри худ бениёз бувад ва ин ҷуз яке нест, ҷалла ҷалолаҳу ва дигар ҳар кӣ дар вуҷуд ояд, аз ҷину инс ва малоикаву шаётин, ҳама ҳастии эшон ва бақои эшон бо эшон нест, пас ба ҳақиқат ҳама фақиранд ва барои ин гуфт: «Валлоҳу-л-ғаниййу ва антуму-л-фуқароъу — бениёз Худои таъоло аст ва шумо ҳама дарвешед». Ва Исо алайҳиссалом фақрро бад-ин тафсир кард ва гуфт: «Асбаҳту муртаҳинан биъамали ва-л-амру бийади ғайри, фало фақира афқару минни», гуфт: «Ман гарави кирдори хешам ва калиди кирдори ман ба дасти дигаре аст, кадом дарвеш аст дарвештар аз ман?» Балки Худои таъоло баёни ин ҳамекарду гуфт: «Зу-р-раҳмати ин йашоъ йузҳибкум ва йастахлифа мин баъдикум мо йашоъу», гуфт: «Ғанӣ он аст, ки агар хоҳад ҳама ҳалок кунад ва қавме дигарро биёфаринад», пас ҳама халқ фақиранд, валекин номи фақр бар забони аҳли тасаввуф бар

касе афтад, ки худро бар ин сифат бинад ва ин ҳолат бар вай ғолиб бошад, ки бидонад, ки ҳеч чиз ба дасти вай нест дар ин ҷаҳон ва дар он ҷаҳон, на дар асли офариниш ва на дар давоми офариниш, аммо ин ки гурӯҳе аз аҳмақон мегӯянд: фақир он вақт фақир бошад, ки ҳеч тоат накунад, ки чун тоат кунад, савоби он худро бинад, он гоҳ вайро чизе бошад ва фақир набошад, ин тухми зандақа ва ибоҳат аст, ки шайтон дар дили эшон афкандааст ва шайтон аблаҳонро, ки даъвои зиракӣ кунанд, аз роҳ бад-ин бияфканад, ки бадро бар лафзи некӯ бинад, то аблаҳ бад-он ғарра шавад ва пиндорад, ки ин худ зиракӣ аст ва ин чунон бувад, ки касе гӯяд, ки ҳар кӣ Худойро дорад, дар ҳама чизро дорад, бояд ки аз Худой безор шавад, то фақир бошад, балки фақир он бувад, ки тоат мекунад, чунон ки Исо алайҳиссалом мегӯяд, ки: «Тоат низ аз ман нест ва ба дасти ман нест ва ман гарави онам». Ва дар ҷумла баёни маънии фақр, ки сӯфиён хоҳанд, дар ин мавзӯъ мақсуд нест ва на низ баёни фақри одамӣ дар ҳама чизҳо, балки фақр аз мол шарҳ хоҳем ва аз ҳазорон ҳоҷат, ки одамирост, ки аз ҳама фақир аст, мол яке аз он аст. Пас, бидон, ки нобудани мол ё аз он бувад, ки мард даст аз вай бидорад ба ихтиёр ё аз он бувад, ки ба даст наёяд: агар даст аз он бидорад, инро зӯҳд гӯянд ва агар худ ба даст наёяд, инро фақр гӯянд; ва фақирро се ҳолат аст: яке он ки мол надорад, валекин чандон ки тавонад талаб мекунад ва инро фақири ҳарис гӯянд; дуввум — он ки талаб накунад ва агар ба вай диҳанд, наситонад ва онро кореҳ бошад ва инро зоҳид гӯянд ва саввум он ки на талаб кунад ва на рад кунад, агар бидиҳанд, биситонад ва агар на хурсанд бувад, инро фақири қонеъ гӯянд. Ва мо аввал фазилати фақр бигӯем, он гоҳ фазилати зӯҳд, чи нобудани молро, агарчи мард бар он ҳарис бувад, ҳам фазилате бошад.

### (Фазилати дарвешӣ)

**Бидон, ки** Худои таъоло мегӯяд: «*Ли-л-фуқароъи-л-муҳоҷирина* — дарвешеро фаро пеш дошт аз ҳиҷрат». Ва расул алайҳиссалом гуфт: «Худои таъоло дӯст дорад дарвеши муъил ва порсоро». Ва гуфт: «Ё Билол, ҷаҳд кун, то чун бихоҳӣ рафт аз ин ҷаҳон, дарвеш бошӣ на тавонгар». Ва гуфт: «Дарвешони уммати ман пеш аз тавонгарон ба понсад сол дар биҳишт шуданд». Ва дар як ривоят ба чиҳил сол. Ва магар бад-ин дарвеши ҳарис хоста бошад ва бад-он дигар дарвеш хурсанд ва розӣ. Ва гуфт: «Беҳтарин уммати ман дарвешонанд ва зудтар касе, ки дар биҳишт бигардад, заифонанд». Ва гуфт: «Маро ду пеша аст, ҳар кӣ аз он ҳар ду даст надоштааст, маро дӯст доштааст: дарвешӣ ва ғазо». Ва ривоят аст, ки

Ҷабраил алайҳиссалом гуфт: «Ё Муҳаммад, Худои таъоло туро салом мекунад ва мегӯяд хоҳӣ, ки кӯҳҳои рӯи замин зар гардонам, то ҳар куҷое ту меравӣ, бо ту меоянд?» Гуфт: «Ё Ҷабраил, на, ки дунё сарои бесароён аст ва моли бемолон аст ва ҷамъи мол дар вай кори беақлон аст»; Гуфт: «Ё Муҳаммаду саббатакаллоҳу би-л-қавли-с-собити»[1]. Ва Исо алайҳиссалом ба хуфтае бигузашт. Гуфт: «Бархез ва Худои таъолоро ёд кун». Гуфт: «Аз ман чи хоҳӣ, ман дунё бо аҳли дунё бигузоштаам, пас гуфт: бихусб ва хуш бихусб». Ва Мӯсо алайҳиссалом бар хуфтае бигузашт, бар хок хуфта ва хиште бар зери сар ниҳода ва ҷуз гилеме надошт, гуфт: «Бор Худоё, ин бандаи ту зоеъ аст, ҳеч чиз надорад, ваҳй омад, ки: ё Мусо, надонӣ, ки ҳар кӣ ба ҳама рӯй бар ман иқбол кунад, дунё аз вай боздорам». Абӯрофеъ мегӯяд, ки расулро салавотуллоҳу алайҳи меҳмоне бирасид ва ҳеч надошт, гуфт: «Наздики фулон ҷуҳуд рав ва бигӯй, то моро порае орд вом диҳад, то ба аввали раҷаб», бирафтам ва бигуфтам, ҷуҳуд гуфт: «Ло валлоҳҷуз ба гарав надиҳам, бо расул салавотуллоҳу алайҳи бигуфт, гуфт: ба Худой, ки аминам дар осмон ва дар замин, агар бидодӣ, боздодаме, акнун бирав ва ин зиреҳи ман гарав кун», бирафтам ва гарав кардам, барои дилхушии вай ин оят фуруд омад. «Ва ло тамудданна ъайнайка ило мо маттаъно биҳи азвоҷаҳум заҳрата-л-ҳаёти-д-дунё... ал-ойа» гуфт: «Ба гӯшаи чашм набояд, ки ба дунё ва аҳли дунё нигарӣ, ки он ҳама фитнаи эшон аст ва он чи туро ниҳодааст назди Худои таъоло, беҳтар ва боқитар аст». Ва Каъбулахбор гӯяд: ваҳй омад ба Мӯсо алайҳиссалом, ки: чун дарвеше рӯй ба ту ниҳад, гӯй: «Марҳабан бишиъори-с-солеҳина»[2]. Ва расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Биҳишт ба ман намуданд, бештари аҳли биҳишт дарвешон буданд ва дӯзах ба ман намуданд, бештари аҳли дӯзах тавонгарон буданд». Ва гуфт: «Дар биҳишт занонро камтар дидам ва гуфтам: куҷоянд?» Гуфтанд: «Шуғлубунна-л-аҳмарони: аз—заҳабу ва-з-заъфарону — эшонро машғул бикардааст зарина ва дар банд кардааст ҷомаи рангин». Ва ривоят аст, ки паёбаре ба канори дарё бигузашт, сайёдеро дид, ки доме бияндохт ба номи шайтон. Моҳии бисёр дарафтод ва яке дигар доме дарандохт ва гуфт: «Ба номи раҳмон, моҳии андак дарафтод». Гуфт: «Бор Худоё, ин ҳама ба туст, валекин ин чист?» Худои таъоло фариштагонро гуфт: «Ҳоли ин ҳар ду дар биҳишту дӯзах бар вай арза кунед». Чун бидид, гуфт: «Розӣ шудам». Ва расули мо салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Бозпасин кас аз пайғомбарон, ки дар биҳишт шавад, Сулаймон бувад ва бозпасин саҳобаи ман, ки дар биҳишт шавад, Абдурраҳмони ибни Афв бувад ба сабаби тавонгарии

---

[1] Эй Муҳаммад, Худо туро бар гуфтор маҳкамии устувор доштааст.
[2] Хушо ба ҳоли ту, ки бар ҳаёти некӯкоронӣ.

эшон». Ва Исо алайҳиссалом гуфт: «Тавонгар ба сахтӣ — тамом дар биҳишт шавад ва расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт: худои таъоло бандаеро, ки дӯст дорад, вайро ба мубтало гардонад ва агар дӯстии тамомтар бувад, иқтино[1] кунад». Гуфтанд: «Ё расулуллоҳ, иқтино чӣ бошад?» Гуфт: «Он ки вайро на мол гузорад ва на аҳл». Ва Мӯсо — алайҳиссалом — гуфт: «Бор Худоё, дӯстони ту аз халқ кистанд, то эшонро ба дӯстӣ гирам?» Гуфт: «Ҳар куҷо дарвеше ҳаст, дарвеш, яъне дар дарвешии тамом». Ва расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Дарвешеро рӯзи қиёмат биёварданд ва чунон ки мардумон аз якдигар узр хоҳанд, Худои таъоло аз вай узр хоҳад: ва гӯяд: бандаи ман, на аз хории ту буд, ки дунё аз ту боздоштам, валекин аз он то хилъатҳо ва кароматҳои ман биёбӣ, миёни сафи халоиқ даррав ва ҳар кӣ туро барои ман таоме дод ё ҷомае дод, дасти вай гир, ки вайро дар кори ту кардам, халқ он рӯз дар арақғарқ бошанд — дар шавад ва ҳар кӣ бо вай некӯӣ кардааст, дасти вай гирад ва берун оварад». Ва гуфт алайҳиссалом: «Бо дарвешон ошноӣ гиред ва бо эшон некӯӣ кунед, ки эшонро давлат дар роҳ аст», гуфтанд: он чист? Гуфт: «Рӯзи қиёмат эшонро гӯянд, ҳар кӣ шуморо порае нон дод ва хирқае дод ва шарбате об дод, дасти эшон гиред ва дар биҳишт баред ва амирулмӯъминин Алӣ разийаллоҳу анҳу ривоят кунад аз расул — салавотуллоҳу алайҳи, ки: ҳар гоҳ ки халқ рӯй ба ҷамъи дунё ва иморати он оваранд ва дарвешонро душман доранд, Худои таъоло эшонро ба чаҳор хислат мубтало кунад: қаҳти замон ва ҷаври султон ва хиёнати қозиён, шавкат ва қуввати кофирон ва душманон». Ва ибни Аббос разийаллоҳу анҳу гӯяд: малъун аст касе, ки ба сабаби дарвешии касе хор дод ва ба сабаби тавонгарӣ, азиз. Ва гӯянд: тавонгар дар ҳеч маҷлис хортар набудӣ, ки дар маҷлиси Сӯфиёни Саврӣ, эшонро фаро пеш нагузоштӣ, дар пастарин саф будандӣ ва дарвешро наздик нишондӣ. Ва Луқмон писарро гуфт: «Ё писар, бидон, ки касе ҷомаи куҳан дорад, вайро ҳақир мадор, ки Худои ту ва они вай, ҳар ду яке аст». Ва Яҳё ибни Муоз — гӯяд: мискин одаме, агар аз дӯзах чунон тарсидӣ, ки аз дарвеше, аз ҳар ду эмин будӣ ва агар талаби биҳишт чунон кардӣ, ки талаби дунё, ба ҳар ду бирасидӣ ва агар дар ботин аз Худои таъоло чунон тарсидӣ, ки дар зоҳир аз халқ, дар ҳар ду сарой некбахт будӣ ва яке даҳҳазор дирам пеши Иброҳим ибни Адҳам овард, наситад, илҳоҳи бисёр кард, гуфт: «Мехоҳӣ, ки бад-ин номи хеш аз девони дарвешон бияфканам, ҳаргиз ин накунам» ва расул салавотуллоҳу алайҳи Оишаро гуфт: «Агар хоҳӣ, ки маро дарёбӣ, дарвешвор зиндагӣ кун ва аз нишаст бо тавонгарон дур бош ва ҳеч

[1] Бениёз кардан.

пироҳан берун макун, то пора барнадӯзӣ».

### (Фазилати дарвеши хурсанд)

Расул гуфт — салавотуллоҳу алайҳи: «Хунук он кас, ки вайро ба салом роҳ намуданд ва қадри кифоят ба вай доданд ва бад-он қаноат кард». Ва гуфт: «Ё дарвешон, аз миёни дил ба дарвешӣ ризо диҳед, то савоби фақр ёбед ва агар на, наёбед». Ва ин ишорат аст, ки дарвеши ҳарисро савоб набувад, валекин ахбори дигар сареҳ аст, дар он ки вайро савоб бувад ва гуфт: «Ҳар чизеро калиде аст ва калиди биҳишт дӯстии дарвешони собир аст, ки эшон рӯзи қиёмат ҳамнишинони Ҳақ таъолоанд». Ва гуфт: «Дӯсттарин бандагон назди Ҳақ таъоло дарвеше аст, ки бад-он чи дорад, қонеъ аст ва аз Худои таъоло дар рӯзие, ки медиҳад, розӣ аст». Ва гуфт: «Фардо дар қиёмат ҳеч тавонгар ва дарвеш набошад, ки на вайро орзу кунад, ки дар дунё беш аз қувват наёфтӣ». Ва Худои таъоло ваҳй фиристод ба Исмоил алайҳиссалом, ки: «Маро наздики шикастадилон ҷӯй». Гуфт: «Он киёянд?» Гуфт: «Дарвешони содиқ» ва расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Ҳақ таъоло гӯяд хоссагон ва бузургон ва баргузидагони ман, аз халқ дар биҳишт баред, фариштагон гӯянд, малако киянд? Гӯяд: дарвешони мусулмонон, ки ба атои ман розӣ буданд, ҳамаро ба биҳишт бибаранд ва ҳанӯз ҳама халқ дар ҳисоб бошанд». Ва Абӯддардо мегӯяд, ки: ҳеч кас нест, ки на дар ақли вай нуқсон аст, ки ба дунё зиёдат шавад, шод шавад ва ба умр, ки бардавом камтар мешавад, андӯҳгин нашавад, эй субҳоналлоҳ! Чи хайр бошад дар дунё, ки зиёдат ҳамешавад ва умр камтар мешавад. Ва яке ба Омир ибни Абди Қайс бигузашт, нон ва тара мехӯрд, гуфт: «Ё Омир, аз дунё бад-ин қаноат кардӣ?!» Ӯ гуфт: «Ман кас донам, ки ба камтар ва батар аз ин қаноат кардааст». Ва як рӯз Бӯзар нишаста буд бо мардумон, ҳадис мекард, зани вай биёмад ва гуфт: «Ту ин ҷо нишастаӣ ва ба Худой, ки дар хона ҳеч чиз нест», гуфт: «Ё зан, дар пеши мо ақабае тунд аст, аз вай нагузарад, илло касе, ки сабукбор бувад», зан хушнуд шуд ва бозгашт.

### – ФАСЛ –
### Дарвеши собир фозилтар ё тавонгари шокир

**Бидон, ки** хилоф кардаанд, ки дарвеши собир фозилтар ё тавонгари шокир ва дуруст он аст, ки дарвеши собир фозилтар аз тавонгари шокир ва ин ахбор ҷумла далели он аст. Аммо агар хоҳӣ, ки сирри кор бидонӣ,

ҳақиқат он аст, ки ҳар чӣ аз зикри муҳаббати Ҳақ таъоло монеъ аст, он мазмум бувад: кас бошад, ки монеъи дарвеше бувад: ва кас бошад, ки монеъи вай тавонгаре бувад; ва тафзили ин он аст, ки дар миқдор кифоят будан авлотар, чи ин қадар аз дунё чора нест ва зоди роҳи охират аст ва аз ин гуфт расул — салавотуллоҳу алайҳи, ки: «Ё раб, қуввати оли Муҳаммад қадри кифоят кун», аммо ҳар чӣ зиёдат аз он аст, нобудан авлотар, чун дар ҳирс ва қаноат ҳол ҳар ду баробар бошад: чи фақири ҳарис ва чи тавонагри ҳарис ҳар ду овехтаи моланд ва бад-он машғуланд; аммо дарвешро сифоти башарият гуфта ҳамешавад ва ба ранҷе, ки мебинад, аз дунё нуфур мешавад ва чун дунё зиндони вай шавад — агарчи вай кореҳи он бувад — ба вақти марг дили вай бо дунё кам илтифот кунад ва тавонгар бархурдорӣ баргирифт аз дунё ва бо он унс гирифт ва фироқи он бар вай душхортар шуд ва дар вақти марг бисёр фарқ бошад миёни ин ду дил, балки дар вақти ибодат ва муноҷот ҳамчунин, ки он лаззат, ки дарвеш ёбад, ҳаргиз тавонгар наёбад ва то дил асиру кӯфта нашавад ва дар андӯҳу ранҷ гудохта нагардад, лаззати зикр дар ботин фурӯ наёяд; ва ҳамчунин, агар ҳар ду дар қаноат баробар бошанд, ҳам дарвеш фозилтар, аммо агар дарвеш ҳарис бошад ва тавонгар шокир ва қонеъ бувад ва агар он мол аз вай ҷудо шавад, чандон ранҷур нашавад ва ба шукри он қиём ҳамекунад ва дили вай ба шукру қаноат таҳорат меёбад ва дили дарвеши ҳарис ба ҳирс олуда ҳамешавад, валекин ба кӯфтагии ранҷу андӯҳ таҳорат меёбад, ин ба якдигар наздиктар афтад ва ба ҳақиқат дурии ҳар яке ва наздикӣ ба Ҳақ таъоло ба қадри гусастагии дил ва овехтагии он бошад ба дунё, аммо агар тавонгаре чунон бувад, ки вайро будан ва нобудани мол ҳар ду яке бувад ва дили вай аз он хориҷ бувад ва он чи дорад, барои ҳоҷати халқ дорад, — чунон ки Оиша разийаллоҳу анҳо як рӯз сад ҳазор дирам харҷ кард ва хештанро ба як дирам гӯшт нахарид, ки рӯза гушояд — ин дараҷа аз дараҷаи дарвешӣ, ки дили вай бад-ин сифат набувад, авлотар, аммо чун аҳвол баробари тақдир кунӣ, дарвеш фозилтар: ки бештари кори тавонгар он бувад, ки садақа диҳад ва хайр кунад. Ва дар хабар аст, ки: дарвешон гила карданд ва расуле ба наздики расул салавотуллоҳу алайҳи фиристоданд, ки тавонгарон хайри дунё ва охират бибурданд, ки садақа ва закот медиҳанд ва ҳаҷҷу ғазо мекунанд ва мо наметавонем, расул салавотуллоҳу алайҳи расули эшонро бинавохту гуфт: «Марҳабан бика ва биман ҷиъта мин ъиндиҳим»[1], аз наздики қавме омадӣ, ки ман эшонро дӯст дорам, эшонро бигӯй, ки ҳар кӣ ба дарвешӣ сабр кунад барои Худои таъоло вайро се хислат бувад, ки ҳаргиз

[1] Хушо бар ту ва бар касоне, ки паёми эшонро овардӣ.

тавонгаронро набувад: яке он ки дар биҳишт кӯшкҳое бошад, ки аҳли биҳишт онро чунон бинанд, ки аҳли дунёситораро ва он нест, илло пайғомбари дарвешро ё шаҳиди дарвешро ё мӯъмини дарвешро ва дигар он ки ба понсад сол пештар дар биҳишт шаванд ва саввум он ки чун дарвеш як бор бигӯяд: «Субҳоналлоҳи валҳамду лиллоҳи ва ло илоҳа иллаллоҳу валлоҳу акбару» ва тавонгар ҳам чунон бигӯяд, ҳаргиз ба дараҷаи вай нарасад, агарчи даҳҳазор дирам садақа бо он бидиҳад, пас дарвешон гуфтанд, разино: хушнуд шудем ва ин аз он гуфт, ки зикр тухме аст, ки чун дил фориғ аз дунё ва андӯҳгин ва шикаста ёбад, дар вай асари азим кунад; ва аз дили тавонгар, ки шод бошад ба дунё ҳам чунон бозҷаҳад, ки об аз санги сахт. Пас, чун ҳар яке ба қадри наздики дили вай аст ба Ҳақ таъоло ва машғулӣ ба зикр ва муҳаббат ва он машғулӣ ба қадри фароғат бувад аз унс ба чизи дигаре ва дили тавонгар аз унс холӣ набошад ҳаргиз кай баробар бошад?! Аммо бувад, ки тавонгар хештан гумон барад, ки вай дар миёни мол аз мол фориғ аст ва ин ғурур бошад ва нишони дурусти ин он бувад, ки Оиша кард, ки мол ҳама харҷ кард чун хок ва агар чунин будӣ, ки мумкин будӣ, дунё доштан бо фароғат аз он, пайғомбарон чандин ҳазар чаро кардандӣ ва чаро фармудандӣ? То расул салавотуллоҳу алайҳи мегуфт: «Дур аз ман, дур аз ман!» Ки дунё дар чашми вай омада буд ва хештан бар вай арза мекард. Исо — алайҳиссалом — мегӯяд: «Дар моли аҳли дунё манигаред, ки партави ҳаловати имон аз дили шумо бибарад». Ва ин аз он гуфт, ки чун он ҳаловат дар дил пайдо ояд, ҳаловати зикри Ҳақ таъолоро заҳмат кунад, ки ду ҳаловат дар як дил гирд наёянд ва дунё худ ду чиз беш нест: ҳақ аст ва ғайри ҳақ; чун дил дар ғайри ҳақ бастӣ, бад-он қадар аз ҳақ гусаста шавад ва бад-он қадар аз ғайри вай гусаста шуд ба Ҳақ таъоло наздиктар мешавад. Абӯсулаймони Доронӣ, гӯяд, ки: «Он як нафаси сард, ки аз дили дарвеш барояд, ба вақти орзуе, ки аз он ояд, фозилтар аз ҳазор тавонгаре». Бушри Ҳофиро гуфт: «Маро дуо кун, ки иёл дорам ва ҳеч чиз надорам». Гуфт: «Дар он вақт, ки иёл туро гӯяд нон нест ва орд ва ту аз он оҷиз бошӣ ва дарди он бо дили ту гардад, маро дар он вақти дуо кун, ки дуои ту дар он вақт аз дуои ман фозилтар бувад».

### (Одоби дварвешӣ)

**Бидон, ки** одоби дарвешӣ дар ботин ризост ва дар зоҳир он ки гила накунад. Ва вайро ботин се ҳолат аст: **яке** он ки ба дарвешӣ шод бошаду шокир, кӣ донад, ки ин сирфи иноят аст аз таъоло, ки бо авлиёи хеш

кунад. Дараҷаи саввум он ки агар шокир набувад, боре кореҳ набувад феъли Худойро таъоло агарчи дарвешеро кореҳ бувад, чунон ки касе ҳиҷомат кунад, кореҳ бувад дарди онро, валекин аз ҳаҷҷом нохушнуд набувад ва ин низ бузург аст; саввум он ки аз Худои таъоло кореҳ бувад ва ин ҳаром аст ва савоби фақрро ботил кунад; балки ба ҳама вақте воҷиб аст, ки эътиқод кунад, ки Ҳақ таъоло он кунад, ки бояд кард ва касеро бо вай кароҳияте ва инкоре нарасад. Аммо дар зоҳир бояд ки гила накунад ва пардаи таҳаммул нигоҳ дорад. Ва Алӣ разийаллоҳу анҳу мегӯяд, ки: дарвеше бошад, ки уқубат бувад ва нишони он бадхӯӣ ва шикоят ва хашм бар қазои Худой бувад. Ва бошад, ки саодат бувад ва нишони он некӯхӯӣ ва гила нокардан ва шукр гузордан бувад ва дар хабар аст, ки: «Пинҳон доштани дарвешӣ аз ганҷҳои пур аст»; ва дигар он ки бо тавонгарон мухолитат накунад ва эшонро тавозӯъ нанамояд ва дар ҳаққи эшон мудоҳанат накунад. Суфён мегӯяд: «Чун дарвеш гирди тавонгар гардад, бидон, ки мураоъӣ аст ва чун гирди султон гардад, бидон, ки дузд аст, дигар он ки баъзе аҳволи он чи тавонад ба садақа бидиҳад ва аз хештан бозгирад», расул салавотуллоҳу алайҳи мегӯяд, ки: «Як дирам бошад, ки пеши сад ҳазор дирами ӯ фитад». Гуфтанд: «Куҷо?» Гуфт: «Марде, ки беш аз ду дирам надорад, як дирам аз он бидиҳад, ин фозилтар аз он, ки моли бисёр дорад ва сад ҳазор дирам бидиҳад».

## (Одоби ситодани ато)

Аммо одоби ситадани ато он аст, ки ҳар чӣ аз шубҳат бувад, наситонад ва ҳар чӣ зиёдат аз ҳоҷати вай бувад, талаб накунад ва наситонад, магар ки ба хидмати дарвешон машғул бувад, пас агар дар мало биситонад ва дар сирр бидиҳад, ин дараҷаи сиддиқон аст ва агар тоқати ин надорад, ки худ бидиҳад бо Худованд бигӯяд, то ба мустаҳақ расонад; аммо муҳим аст нияти диҳанда гӯш доштан, ки он ба ҳадя бувад ё ба садақа ё ба риё: аммо он чи ба ҳадя бувад, қабул кардан суннат аст, чун аз миннат холӣ бошад ва агар донад, ки баъзе аз миннат холӣ бошад ва баъзе не, он қадар беш наситонад, ки дар вай миннат набувад. Ва яке расулро салавотуллоҳу алайҳи равған овард ва гӯсфанде, гӯсфанд боздод ва равған қабул кард ва яке Фатҳи Мусалиро панҷоҳ дирам овард, гуфт: «Андар хабар аст, ки ҳар кӣ вайро бе суол чизе диҳанд ва рад кунад, бар Худой рад карда бошад». Як дирам баргирифт ва боқӣ боздод ва Ҳасани Басрӣҳам ин ҳадисро ривоят кард, валекин марде як рӯз як киса сими бисёр ва ҷомаи некӯ наздики вай бурд, қабул накард ва гуфт: «Ҳар кӣ маҷлис кунад ва аз

мардумон чизе хоҳад, рӯзи қиёмат чун Худойро бинад, вайро наздики вай ҳеч насиб набувад ва ин аз он қабул накарда бошад, ки нияти вай аз маҷлис савоб буда бошад ва дониста бувад, ки ин ба сабаби маҷлис аст, нахост ки ихлос ботил шавад». Яке дарвешеро чизе дод, гуфт: «Бигузор ва нигоҳ кун, агар қадри ман дар дили ту бештар хоҳад шуд, ки қабул кунам, то қабул кунам». Суфён аз касе чизе наситадӣ ва гуфтӣ: «Агар донаме, ки бознагӯяд биситонаме, яъне ки лоф занад ва миннат ниҳад». Ва кас будӣ, ки аз дӯстони хос биситадӣ ва аз дигарон наситадӣ ва ҳама аз миннат ҳазар кардандӣ, Бушри Ҳофӣ мегӯяд, ки аз ҳеч кас суол накардам, магар аз Сарии Сақатӣ, ки зӯҳди вай дониста будам, ки бад-он шод шавад, ки чизе аз дасти вай берун шавад. Аммо агар бар нияти риё диҳанд, наситадан авлотар. Ва яке аз бузургон чизе рад кард. Ба вай итоб карданд, гуфт: «Шафқате бувад, ки бар эшон бурдам: ки эшонро гӯянд: мол бишавад ва музд бишавад, аммо агар ба қасди садақа бидиҳанд, агар аҳли он набошад, наситонад ва агар мӯҳтоҷ бошад, рад кардан нашояд», дар хабар аст, ки: «Ҳар кӣ бе суол вайро чизе доданд, он ризқе аст, ки Худои таъоло фиристодааст». Ва гуфтаанд, ки: ҳар кӣ диҳандаш ва наситонад, мубтало шавад бад-он, ки хоҳад ва надиҳанд. Сарӣ ба ҳар вақте чизе фиристодӣ Аҳмад ибни Ҳанбалро, наситадӣ, гуфтӣ: «Ё Аҳмад, ҳазар кун аз офати рад кардан». Гуфт: «Дигар бор бигӯ». Бигуфт, тааммул кард ва пас гуфт: «Як моҳро кифоят дорам, ин нигоҳ дор бар сад биситонам».

**(Пайдо кардани он ки суоли безарурат ҳаром аст)**

**Бидон, ки** расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Суол аз фавоҳиш аст ва фавоҳиш ҷуз ба зарурат ҳалол нашавад»; ва сабаби он ки аз фавоҳиш аст, он аст, ки дар он се кор бад аст: **яке** он ки изҳори дарвешӣ шикоят аст аз Ҳақ таъоло ва агар ғуломи касе аз каси дигаре чизе биситонад ё хоҳад, дар хоҷа таън кардааст ва каффорати ин он аст, ки ҷуз ба зарурат нагӯяд ва бар сабили шикоят нагӯяд; **дигар** он ки худро хор карда бошад ва нест мӯъминро, ки хештанро ҷуз пеши Ҳақ таъоло хор кунад ва халос аз ин бад-он — ёбад, ки то тавонад суол бар дӯстӣ ва хешовандӣ ва фарохдилӣ ва касе кунад, ки ба чашми ҳақорат ба вай нанигарад ва пеши вай залил нашавад ва чун натавонад, ҷуз ба зарурат нагӯяд; **саввум** он ки дар вай ранҷонидани он кас бошад, ки бувад, ки он чи диҳад, аз шарм диҳад ва ба риё диҳад, ки аз маломат тарсад, пас агар диҳад, ранҷур шавад ва аз дил надиҳад ва агар надиҳад, дар ранҷи шарми маломат афтад ва халос аз ин

бад-он бувад, ки сареҳ нагӯяд, муориза[1] кунад, чунон ки агар он кас хоҳад, хештан ғофил тавонад сохт ва чун сареҳ гӯяд, таъйин накунад, бар ҷумла гӯяд, магар ки як кас ҳозир бошад, ки тавонгар бувад, ки ҳама чашм ба вай доранд ва агар надиҳад, маломат кунанд, ки ин низ чун таъйин бувад, аммо агар барои каси дигар хоҳад, ки мустаҳаққи закот бувад ва донад, ки ба он кас закот воҷиб аст, раво бувад, агарчи ранҷ расадаш ва чун худ мустаҳаққи закот бувад ҳамчунин, аммо он чи аз бими маломат ё аз шарм диҳад, ҳаром бувад ситадани он, ки он ҳам чун мусодира бувад ва дар фатво дар зоҳири забон нагиранд, аммо ин дар ин ҷаҳон ба кор ояд ва дар он ҷаҳон дар фатвои дил эътимод кунанд, чун гувоҳӣ медиҳад, ки ба кароҳият медиҳад, ҳаром бувад.

Пас, аз ин ҷумла маълум шуд, ки суол ҳаром аст, илло ба зарурат ё ба ҳоҷате муҳим, аммо барои зиёдати таҷаммул ё барои хуш хӯрдан ё ҷомаи некӯ ба даст овардан, ин нашояд ва касеро шояд, ки оҷиз бувад ва ҳеч чиз надорад ва ҳеч касб натавонад кард ё агар касб тавонад кард, ба талаби илм машғул аст ва ба касб аз он бозмонад, аммо агар ба ибодат машғул бошад, нашояд суол кардан, балки касб воҷиб ояд ва агар ба қут ҳоҷат ояд, валекин дар хона китобе дорад ва бад-он мӯҳтоҷ нест ё саҷҷодаи зиёдате дорад ё мураққаъи афзун ё фӯтапорае дорад ё мисли ин ва бад-он мӯҳтоҷ нест, ин суол ҳаром бувад ва бояд ки бештари ин харҷ кунад. Аммо агар суол барои он кунад, то кӯдаконро ва хештанро таҷаммул созад, ин ҳаром бувад ва расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Ҳар кӣ чизе дорад ва хоҳад, рӯзи қиёмат ҳамеояд ва рӯи ӯҳама устухон бувад ва гӯшт аз ӯ шуда». Ва гуфт: «Ҳар кӣ хоҳад ва дорад, он оташи дӯзах аст, ки меситонад, хоҳад бисёр ситонад ва хоҳад андак». Аз расул саллаллоҳу алайҳи — пурсиданд, ки: чанд бояд то суол нашояд? Дар як хабар аст, ки шому чошт ва дар як хабар панҷоҳ дирам, аммо ин ки панҷоҳ дирам гуфтааст, маънии ин панҷоҳ дирам нуқра бошад касеро, ки танҳо бувад, ки ин кифояти яксола бувад, чун ин қадар надорад ва мавсими садақот як вақт бувад ва агар нахоҳад, ҷумла сол зоеъ монад, ин миқдор суол раво бувад, аммо чошту шом дар ҳаққи касе гуфта бошад, ки ҳар рӯз суол метавонад кард, ки рӯз дар ҳаққи вай чун сол бувад дар ҳаққи они дигар; ва ин дар ҳаққи муддат аст, аммо ҷинси ҳоҷат, асли вай се аст, нон аст ва ҷома ва маскан. Расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Ибни Одамро дар дунё ҳеч ҳақ нест, магар дар се чиз: таоме, ки вай рост дорад ва ҷомае, киаврати вай бипӯшад ва маскане, ки он ҷо мақом созад», аммо он чи дар хона лобуд бувад аз матоъи хона ҳам дар ин маънӣ бувад, аммо агар

[1] Ба таъриз ва киноя гуфтан.

намаду ҳасир дорад ва барои зилу суол кунад, нашояд ва агар сафолина дорад ва барои офтоба суол кунад, нашояд ва муҳимот мутафовит аст ва дар тақдир наёяд, валекин бояд ки бе ҳоҷати муҳим чизе, ки фоҳиш аст, накунад.

## – ФАСЛ –
## (Дараҷоти дарвешон)

**Бидон, ки** дараҷоти дарвешон мутафовут аст. Бушри Ҳофӣ мегӯяд, ки эшон бар се дараҷаанд: **яке** он ки нахоҳанд ва агар диҳанд, наситонанд ва ин қавм бо рӯҳониён дар илийийин бошанд; **дигар** он ки нахоҳанд ва агар диҳанд, биситонад ва ин бо муқаррабон дир фирдавс бошад ва **саввум** он ки хоҳад, валекин ба зарурат хоҳад ва ин аз асҳобулямин бошанд. Иброҳими Адҳам аз Шақиқ пурсид, ки: «Фуқарроро дар шаҳри хеш чун гузоштӣ?» Гуфт: «Бар некӯтарин ҳол; агар ёбанд, хӯранд ва агар наёбанд, сабр кунанд». Иброҳим гуфт: «Сагони мо ба Балх ҳам чунин кунанд». Шақиқ гуфт: «Дарвешони шумо чи гуна кунанд?» Гуфт: «Агар наёбанд, шукр кунанд ва агар ёбанд, исор кунанд». Шақиқ гуфт: «Ҳақиқат ин аст» ва бӯса бар сари вай дод. Ва яке Абулҳасани Нуриро дид, даст фаро дошта ва суол мекард, он касро аҷаб омад, ба Ҷунайд бигуфт: «Ҷунайд мапиндор, ки вай даст фаро доштааст, аз халқ чизе мехоҳад, балки аз ҳақ аз баҳри эшон савоб ва некӯӣ мехоҳад ва эшонро нек афтад, вайро он зиён надорад, пас Ҷунайд гуфт: тарозу биёвар, биёвардам, сад дирам ба сахат ва он гоҳ кафе сими дигар бар вай рехт ва гуфт: ин ба наздики Нурӣ бар, маро аҷаб омад, ки вазн барои он бувад, то миқдори маълум шавад, чаро чизе ба газоф бар он ҷо кард: ва гуфт: наздики Нурӣ бурдам, тарозу бихост ва сад дирам бар сахат ва гуфт ин бо вай деҳ ва боқӣ баргирифт; ва гуфт: оре, Ҷунайд марде ҳаким аст, мехоҳад, ки расан аз ҳар ду сӯ нигоҳ дорад, гуфтам: ин аҷабтар, ба наздики Ҷунайд бурдам ва ҳикоят кардам». Гуфт: «Валлоҳулмустаъони: он ки вайро бувад баргирифт ва он чи моро бувад, боздод, пурсидам, ки ин чист?» Гуфт: «Он сад дирам барои савоби охират буд ва он чи ба газоф буд, барои Худои таъоло буд, он чи лиллloҳ бувад, қабул кард ва он чи барои худ додем, боздод» — дарвешон дар он рӯзгор чунин буданд — лоҷарам дилҳои эшон чунон софӣ бувад, ки бетарҷумони[1] забон аз андешаҳои якдигар хабар меёфтанд — агар касе бад-ин сифат набувад, боре камтар аз он набувад, ки дар орзуи ин бувад ва агар ин набувад, боре ба дин имон дорад.

[1] Мутарҷим, мутарҷимӣ.

**(Пайдо кардани зӯҳд ва ҳақиқат ва фазилати он)**

**Бидон, ки**ҳар кӣ ях дорад, вақти гармо бар он ҳарис бувад, то чун ташна шавад, об бад-он сард кунад, ба касе биёяд, ки баробари зар бихарад, он ҳирси вай бишавад дар ишқи зар ва гӯяд як рӯз оби гарм хӯрам ва сабр кунам ва ин зар, ки ҳама умр бо ман бимонад, биситонам авлотар аз он, ки ин ях нигоҳ дорам, ки худ намонад ва шабонгоҳ бигудохта бувад, ин нохост яхро дар муқобилаи чизе, ки беҳтар аз он аст, онро зӯҳд гӯянд дар ях, ҳоли ориф андар дунё ҳам чунин бошад, ки бибинад, ки дунё даргузар аст, ки бардавом ҳамегузарад ва ҳамегудозад ва дар вақти марг тамом бирасад, чун охират бинад боқӣ ва софӣ, ки ҳаргиз набирасад ва бинамефурӯшад илло ба тарки дунё, дунё андар чашми вай ҳақир шавад ва даст аз он бидорад, дар ивази охират, ки беҳтар аст аз он, ин ҳолатро зӯҳд гӯянд, ба шарти он, ки ин зӯҳд дар мубоҳоти дунё бошад ва аммо маҳзурот[1] худ фариза бувад, дигар он ки бо қудрат бошад, аммо он ки бар дунё қодир набувад, бар сурат набандад зӯҳд аз вай, магар чунон ки агар ба вай диҳанд, наситонад, валекин ин то наёзмоянд, натавон донистан, ки чун қудрат падид ояд, нафс ба сифати дигар мешавад ва он ишва, ки дода бошад, биравад ва дигар шарт он ки мол аз даст бидиҳад ва нигоҳ надорад ва ҷоҳ низ аз даст бидиҳад, ки зоҳиди мутлақ он бувад, ки ҳама лаззатҳои дунё дар боқӣ кунад ва бо лаззати охират иваз кунад; ва ин муомилате ва байъе бошад, валекин дар ин байъ суд бисёр аст, чунон ки Ҳақ таъоло гуфт: «Инналлоҳа иштаро мина-л-муъминина анфуссаҳум ва амволаҳум биинна лаҳуму-л-ҷанната». Он гоҳ гуфт: «Фа-стабширу бибайъикуму-л-лази бойаътум биҳи», мегӯяд, ки: «Худои таъоло аз мӯъминон тан ва мол бихарид ба биҳишт». Ва гуфт: «Муборак бод ин байъ бар шумо ва шод бошед ба тадайюн, ки суд бисёр доред дар ин».

Ва бидон, ки ҳар кӣ ба тарки дунё бигӯяд барои изҳори саховат ё боистии дигар ҷуз талаби охират, вай зоҳид набувад; ва бидон, ки фурӯхтани дунё ба охират зӯҳди азим аст, аммо заиф аст ба наздики аҳли маърифат, балки ориф он бувад, ки охират аз пеши вай бархезад, ҳамчунон ки дунё, ки биҳишт низ ҳам насиби шаҳвати чашм ва фарҷ ва шикам аст, балки бад-ин ҳам ба чашми ҳақорат нигарад ва худро бузургтар аз он дорад, ки ҳар чӣ баҳоимро дар он ширкат бошад, аз шаҳват бад-он илтифот кунад, балки аз дунё ва охират ҷуз Ҳақ таъолоро нахоҳад: ва ҷуз ба маърифат ва мушоҳидати вай қаноат накунад ва ҳар

[1] Чизҳои мамнӯъ ва ҳаромшуда.

чӣҷуз вай аст, дар чашми вай ҳақир гардад ва ин зӯҳди ориф аст ва раво бошад, ки ин ориф чунон бошад, ки аз мол нагурезад ва ҳазар накунад, балки меситонад ва ба мавзӯъи хеш мениҳад ва ба мустаҳаққон медиҳад, чунон ки Умар разийаллоҳу анҳу, ки сад ҳазор дирам харҷ кард ва як дирам худро гӯшт нахарид. Пас, бошад, ки ориф понсад ҳазор дирам дар даст дорад ва зоҳид бувад ва дигаре як дирам надорад ва зоҳид набувад, балки камол дар он бувад, ки дил аз дунё гусаста бувад, то ба талаби вай машғул набувад, на ба гурехтан аз вай, на бо вай ба ҷанг бувад ва на ба салоҳ, на вайро дӯст дорад ва на душман, ки ҳар чизеро, ки душман дорӣ, ҳам бо вай машғулӣ, чунон ки он касро, ки дӯст дорӣ. Ва камол дар он аст, ки аз ҳар чӣҷуз аз ҳақ аст, фориғ бошӣ ва моли дунё наздики ту чун оби дарё бошад ва дасти ту чун хизонаи Худои таъоло бувад: агар беш бувад ва агар кам, агар ояд ва агар шавад, ту аз он фориғ. Камол ин аст, валекин маҳали ғурур эҳтимол аст: ки ҳар кӣ ба тарки мол битавонад гуфт хештанро ин ишва додан гирад, ки аз мол фориғам ва чун фарқ кунад миёни он ки мустаҳақ моли вай баргирад, ё об аз дарё баргирад ё моли дигаре баргирад, дар ғурур аст ва боисти мол дар ботини вай аст; пас асл он аст, ки дил аз мол бидорад бо тавоноӣ ва аз вай бигурезад, то аз ҷодуи вай бираҳад. Яке Абдуллоҳи Муборакро гуфт: «Ё зоҳид». Гуфт: «Зоҳид Умари Абдулазиз аст, ки моли дунё дар дасти вай аст ва боз он ки бар он қодир аст дар он зоҳид аст, аммо ман чизе надорам аз ман зоҳидӣ чун дуруст ояд?» Ва Ибни Абилайлӣ фаро Ибни Шубарма гуфт: «Бинӣ, ки ин Абӯҳанифа, ин ҷулоҳабачча ҳар чӣ мо бад-он фатво кунем, бар мо рад кунад». Гуфт: «Надонам ҷулоҳабачча аст, аммо ин донам, ки дунё рӯй ба вай овардааст ва вай аз он мегиряд ва рӯй аз мо бигардонида ва мо онро меҷӯем». Ва ибни Масъуд гуфт: «Ҳаргиз надонистам, ки дар миён касе аст, ки дунё дӯст дорад, то ин оят фуруд омад: ва лав анно катабно ъалайҳим анфусакум ав ихраҷу мин диёрикум мо фаъалуҳу илло қалилун минҳум»[1] чун мусулмонон гуфтанд: агар бидонистеме, ки муҳаббати Худои таъоло дар чист, ҳама он кардеме, ки оят он вақт фуруд омад.

Ва бидон, ки ях ба зар фурӯхтан чандин сармоя хоҳад, ки ҳама оқиле он тавонад ва нисбати дунё ба охират камтар аст аз нисбати ях ба зар, валекин халқ аз ин маҳҷубанд ба се сабаб: **яке** заъфи имон ва **яке**ғалабаи шаҳват дар ҳол ва **яке** тасвиф ва таъхир кардан ва худро ваъда додан, ки пас аз ин бикунам ва сабаб бештар ғалабаи шаҳват бувад, ки дар ҳол бо вай барнаёяд, нақд нигоҳ дорад ва насяфаромӯш кунад.

---

[1] Агар дар он бинависам, ки якдигарро бикушед ё аз хонаҳои худ берун шавед, ин корро накунанд ҷуз каме аз эшон.

**(Фазилати зӯҳд)**

**Бидон, ки**ҳар чӣ дар замми дӯстии дунё биёвардаем, далели ин аст, лекин дӯстии дунё аз муҳликот аст ва душмании вай аз мунҷиёт ва ин ахборе, ки дар душмании вай омадааст, биёварем ва санои меҳин зӯҳд аст, ки бо аҳли илм изофат кардааст, вайро дар Қуръон, ки чун Қорун берун омад, дар мавкаби хеш ороста, ҳар касе ҳамегуфт, кошкӣ ин маро будӣ, «Қола-л-лазина уту-л-ъилма вайлакум савобуллоҳи хайрун» он қавм, ки аҳли илм буданд, гуфтанд, ки: савоби охират аз ин ҳама беҳтар. Ва аз ин гуфтаанд: ҳар кӣ чиҳил рӯз дар дунё зоҳид шавад, чашмҳои ҳикмат дар дили вай кушода гардад ва расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Агар хоҳӣ, ки Худои азза ва ҷалла туро дӯст дорад, дар дунё зоҳид шав». Ва чун Ҳориса расулро салавотуллоҳу алайҳи гуфт, ки: ман мӯъминам ҳақан. Гуфт: «Нишони он чист?» Гуфт: «Ин нафси ман чунон зоҳид аст, ки зару санг наздики ман баробар аст ва гӯӣ дар биҳишту дӯзах менигарам». Гуфт: «Нек нигоҳ дор, ки ёфтӣ, он чи мебоист», он гоҳ гуфт: «Ин бандае аст, ки Худои таъоло дили вай мунаввар кардааст: ъабдун наввараллоҳу қалбаҳу». Ва чун ин оят фуруд омад: «Фаман йуридиллоҳу ан йаҳдиҳу йашраҳ садраҳу *ли-л-исломи*[1], гуфтанд: ё расулуллоҳ! Ин шарҳ чист?» Гуфт: «Нурест, ки дар дили ӯ фитад ва сина бад-он фарох шавад». Гуфтанд: «Нишони он чист?» Гуфт: «Он ки дил аз ин сарои ғурур рамида шавад ва рӯй ба сарои ҷовид оварад ва сози марг пеш аз марг бисозад». Ва расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт, ки: «Аз Худои таъоло шарм доред, чунон ки ҳаққаёст, гуфтанд на шарм медорем?» Гуфт: «Пас чаро ҷамъ мекунед моле, ки ба хӯрдани он нахоҳед расид ва чаро биное ҳамекунед, ки маскани шумо он нахоҳад буд?» Ва як рӯз расул салавотуллоҳу алайҳи хутба мекард, гуфт: «Ҳар кӣ ло илоҳа иллаллоҳу ба саломат биёварад ба чизе дигар ноомехта, биҳишт вайрост». Алӣ разийаллоҳу анҳу бархост ва гуфт: «Ё расулуллоҳ, тафсир кун, то он чист, ки ба вай намебояд омехт?» Гуфт: «Дӯстии дунё ва ҷустани он, ки қавме бошанд, ки сухани эшон пайғамбарон бувад ва кирдори эшон кирдори ҷабборон, ҳар кӣ ло илоҳа иллаллоҳу биёмӯзад ва ин дар вай набувад, ҷои вай дар биҳишт аст». Ва расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Ҳар кӣ дар дунё зоҳид шавад, Худои таъоло дари ҳикмат бар дили вай бикушояд ва забони вайро бад-он гӯё гардонад ва иллату дору ва дармони дунё ба вай намояд ва аз дунё вайро ба саломат ба доруссалом барад». Ва расул салавотуллоҳу алайҳи бо

[1] Ба касе, ки Худо бихоҳад, роҳ бинамояд, синаи вайро барои ислом фарох ва васеъ мекунад.

саҳоба ба ҳам буд, рамае уштурони некӯ ва обастан бигузашт ва азизтарин моли араб он бошад, ки ҳам мол бувад ҳам шир ва ҳам гӯшт ва ҳам пашм, рӯй аз он бигардонид ва дар он нанигарид, гуфтанд: ё расулуллоҳ, ин азизтарин моли мост, чаро бад-ин нанигарӣ? Гуфт: «Маро Худои таъоло аз нигаридан наҳй кардааст». Ва гуфт: «Ва ло тамудданна ъайнайка... ал-ойа». Ва Исоро алайҳиссалом гуфтанд: агар дастуре диҳӣ, то хонае кунем, чунон ки ту дар он ибодат кунӣ? Гуфт: «Биравед ва бар рӯи об хона бино кунед», гуфтанд: ин чун тавон кард? Гуфт: «Бо дӯстии дунё ибодат чун тавон кард». Ва расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Агар хоҳед, ки Худои таъоло шуморо дӯст дорад, даст аз дунё бидоред ва агар хоҳед, ки мардумон шуморо дӯст доранд, даст аз он эшон доранд, бидоред». Ҳафаса падари хеш Умарро гуфт: «Чун моли ғанимат аз шаҳрҳо даррасад, ҷомае нармтар аз ин дарпӯш ва таоме хуштар аз ин соз, то ин касон, ки бо туанд, бихӯранд», гуфт: «Ё Ҳафаса, ҳоли шавҳар ҳеч кас беҳтар аз зан надонад, ту ҳоли расул беҳтар аз ҳама донӣ, ба Худой бар ту, ки расул салавотуллоҳу алайҳи чанд сол дар нубувват буд, ки вай ва аҳли вай чун бомдод сер будандӣ, шабонгоҳ гурусна будандӣ; ба Худой бар ту, ки чанд сол бар вай бигузашт ва хурмое сер наёфт, то он гоҳ, ки фатҳи Хайбар афтод, ба Худой бар ту, ки донӣ, ки як рӯз таом бар хон пеши вай ниҳоданд, вай аз кароҳият мутағаййир бибуд, то он гоҳ, ки бифармуд, то бар замин ниҳоданд, ба Худой бар ту, ки чун бихуфтӣ, бар гилеме хуфтӣ дутуй (дуқабат), як рӯз чаҳорту (чорқабат) карданд, нармтар буд, гуфт: дӯш маро нармии ин аз намози шаб боздошт, ҳам чунон ки бувад ду ту беш макунед, ба Худой бар ту, ки ҷомаи вай бишустандӣ ва Билол бонги намоз кардӣ, то ҷома хушк нашудӣ, берун натавонистӣ омадан, ки ҷомаи дигар надоштӣ, ба Худой бар ту, ки донӣ, ки зане аз бани Назир изоре ва ридое ёфт, пеш аз он ки ҳар ду тамом шуд, яке бифиристод, расул алайҳиссалом берун омад он ба пушт фаро гирифта ва пеш гиреҳ барзада ва ҷуз он ҳеч надошт». Ҳафаса гуфт: «Ҳама ҳамчунин донам», пас чандон бигирист Умар — ва Ҳафаса бо вай, ки аз ҳуш бишуд, пас гуфт: «Ду ёр аз пеш рафтаанд: Муҳаммад ва Абӯбакр ва эшон ба роҳе мерафтанд, агар ба роҳи эшон равам, бо эшон расам ва агар на маро аз роҳе дигар бибаранд, ман ҳам бар он айши сахти эшон сабр кунам, то он айш ба роҳат ва ҷовид бо эшон ба ҳам дарёбам». Ва баъзе аз саҳоба аввал табақаи тобеиёнро гуфт: «Ибодати шумо беш аст аз ибодати саҳоба, лекин эшон аз шумо беҳтаранд, ки аз шумо зоҳидтар буванд дар дунё». Ва Умар гуфт: «Зӯҳд дар дунё ҳам роҳати дил аст ва ҳам роҳати тан». Ва Ибни Масъуд гӯяд: «Ду ракъат аз зоҳид фозилтар аз ибодати ҳама муҷтаҳидон то ба охири

умр». Саҳли Тустарӣ гӯяд: «Амали ба ихлос он вақт тавонӣ кард, ки аз чаҳор чиз натарсӣ, аз гуруснагӣ ва бараҳнагӣ ва дарвешӣ ва хорӣ».

### (Пайдо кардани дараҷоти зӯҳд)

**Бидон, ки** зӯҳдро се дараҷа аст: **яке** он ки дунё даст бидорад ва дил бо вай менигарад, валекин муҷоҳидат ва сабр мекунад: ва инро мутазаҳҳид гӯянд на зоҳид, валекин аввали зӯҳд ин бувад, **дуввум** — он ки дил бо вай накунад, валекин бо зӯҳд ҳаменигарад ва зӯҳди хешро коре донад: ин зоҳид аст, валекин аз нуқсон холӣ нест, **дараҷаи саввум** он ки дар зӯҳд низ зоҳид бошад, яъне ки зӯҳди хеш набинад ва он коре надонад ва масали вай чун касе бувад, ки қасди хонаи подшоҳӣ кунад, то ба вазорат бинишинад, саге бар дари сарое вайро манъ кунад, луқмае нон ба вай андозад ва вайро аз хештан бозкунад ва он гоҳ ба вазорат расад, мумкин набошад, ки он луқмаро наздики вай қадре бошад: дунё луқмае аст ва шайтон саге, ки бар даргоҳ бонг медорад, чун порае нон ба вай андохтӣ, аз ту бошад ва ҳамаи дунё дар ҷанби охират камтар аз он аст, ки луқма дар вазорат: ки охиратро ниҳоят нест ва дунёро ниҳоят аст ва бо ниҳоят ҳеч нисбат надорад бо ниҳоят. Ва аз ин бувад, ки Абӯязидро — раҳматуллоҳи алайҳи — гуфтанд, ки: фулон дар зӯҳд сухан мегӯяд. Гуфт: «Зӯҳд дар чӣ?» Гуфтанд: дунё на чизест, ки дар вай зӯҳд тавон кард, аввал чизе бояд, ки то зӯҳд дар вай тавон кард.

Аммо дараҷоти зӯҳд дар ҳаққи он чи, ки зӯҳд барои вай аст, се аст: **яке он ки** зоҳид шавад, то аз азоби охират бираҳаду бас, агар вайро бо адам баранд, во дорад ва ин зӯҳди хоифон аст, як рӯз Молики Динор гуфт: «Дӯш далерии азим бикардаам, бар Ҳақ таъоло ва аз вай биҳишт хостаам», **дигар он ки** барои савоби охират бошад ва ин тамомтар бувад, ки ин зӯҳд ба риҷо ва муҳаббат барад ва ин зӯҳди роҷиён аст; **саввум дараҷаи камол** он аст, ки дар дили вай на бими дӯзах бувад ва на умеди биҳишт, балки дӯстии Ҳақ таъоло, дӯстии дунё ва охират аз дили вай баргирифта бувад ва аз ҳар чӣҷуз вай аст, нанг дорад, ки бад-он илтифот кунад, чунон ки Робия, ки бо вай ҳадиси биҳишт карданд, гуфт: «Ал-ҷору сумма-д-дору», яъне худованди хона беҳтар аз хона. Ва касе, ки лаззати муҳаббати Ҳақ таъоло вайро падид омад, лаззати биҳишт дар чашми вай ҳамчун лаззати бозӣ кардани кӯдак бувад бо бунҷишг дар ҷанби лаззати подшоҳӣ рондан ва бошад, ки кӯдак он бозӣ аз подшоҳӣ дӯсттар дорад, ки аз лаззати подшоҳӣ худ хабар надорад, ба сабаби он ки ҳанӯз ноқис аст ва ҳар кӣҷуз мушоҳидаи ҳазрати Илоҳият вайро чизе мондааст, ҳанӯз

ноқис аст, болиғ нашудааст ва ба дараҷаи мардӣ нарасида.

Аммо дараҷоти зӯҳд дар ҳаққи он чи ба тарки вай бигӯянд, ҳам мухталиф аст, ки кас бошад, ки ба тарки баъзе аз дунё бигӯяд ва тамомӣ он аст, ки ҳар чӣ нафси вайро дар он ҳаззе аст, ки вайро зарурате нест ва дар роҳи охират бад-он ҳоҷат нест, ба тарки он бигӯяд: ки дунё иборат аст аз ҳузузи нафс аз молу ҷоҳ ва хӯрдану пӯшидан ва гуфтану хуфтан ва бо мардумон нишастан ва дар маҷлис ва ривояти ҳадис ва ҳар чӣ барои шурби нафс бувад, ҳама аз дунё аст, илло он ки мақсуди даъват бувад ба Ҳақ таъоло. Абӯсулаймони Доронӣ гӯяд: «Дар зӯҳд бисёр сухан шунидаам, валекин зӯҳд ба наздики мо он аст, ки он чи туро аз Худои туъоло машғул кунад, ба тарки он бигӯӣ». Ва гуфт: «Ҳар кӣ ба никоҳ ва сафар ва ҳадис набиштан машғул шуд, рӯй ба дунё овард, вайро пурсиданд, ки: «Илло ман аталлоҳа биқалбин салимин» чист?» Гуфт: «Салим диле бувад, ки ҷуз Худои таъоло ҳеч чиз дар вай набувад». Яҳё ибни Закариё — алайҳимоссалом — палосе пӯшидӣ, то нармии ҷома вайро ба роҳат надорад, ки он ҳаззи нафс аст, пас модари вай дархост, то ҷомаи пашмин дарпӯшад, ки тани вай аз палос реш шуда бувад, дарпӯшид, пас ваҳй омад: «Ё Яҳё, дунё бар ман ихтиёр кардӣ?» Бигирист, боз палос пӯшид. Бидон, ки ин ниҳояти ҳад аст ва кас бад-ин дараҷа нарасад, валекин дараҷаи ҳар касе ба қадри он аст, ки ба тарки он бигуфтааст ва чунон ки тавба аз баъзе дуруст бувад, зӯҳд низ аз баъзе дуруст бувад, бад-он маънӣ, ки бе савоб ва бе фоида набувад, аммо он мақоме, ки дар охират мавъуд аст, тоибро ва зоҳидро, он касеро барад, ки аз ҷумла даст бидорад, ё аз ҳама тавба кунад.

### (Пайдо кардани он чи зоҳидро бад-он қаноат бояд кард дар дунё)

**Бидон, ки** халқ дар ҳовия афтодаанд ва водиҳоро ниҳоят нест, лекин муҳим дар дунё шаш чиз аст: хӯрданиву пӯшиданӣ ва маскану ханурхона ва зану молу ҷоҳ:

**Муҳими аввал таом аст** дар ҷинс ва қадру нонхӯриш назар аст: аммо ҷинси камтарин чизе бувад, ки ғизо диҳад ва агар ҳама сабӯс бувад ва миёна нони ҷавину говурсин ва меҳин нони гандумин бувад нобехта; чун бехта шуд аз зӯҳд берун шуд ва ба танаъъум расид, аммо миқдори камтарин даҳ ситер бувад ва миёна ним ман ва ақсари муддӣ ва тақдири шаръ дар ҳаққи дарвеш ин аст, агар бар ин зиёдат кунад, зӯҳд дар меъда

фавт шавад ва аммо нигоҳ доштани мустақбалро бузургтарин дараҷа он аст, ки беш аз он ки гуруснагӣ дафъ кунад ҳеч чиз нигоҳ надорад, ки асли зӯҳд кӯтоҳии амал аст ва миёна он бувад, ки қуввати моҳе ё чиҳил рӯз нигоҳ дорад ва камтарин дараҷа он аст, ки як сол нигоҳ дорад, агар зиёдат як сол нигоҳ дорад, аз зӯҳд маҳрум монад, ки ҳар кӣ умеди умри беш аз як сол дорад, аз вай зӯҳд рост наёяд — ва расул салавотуллоҳу алайҳи як сола барои иёл биниҳодӣ, аз он ки эшон тоқати яксола надоштандӣ, аммо барои хеш шабонгоҳҳеч нагузоштӣ. Ва нонхӯриши камтарин сиркаву тара аст ва миёна равған ва он чи аз вай кунанд ва меҳин гӯшт ва агар бардавом хӯрад, зӯҳд рафт ва агар дар ҳафта як ё ду бор беш нахӯрад, аз дараҷаи зӯҳд ба кулият берун наафтад. Аммо вақти хӯрдан: бояд ки дар рӯзе як бор беш нахӯрад ва агар дар ду рӯз як бор хӯрад, тамомтар бувад, аммо чун рӯзе ду бор хӯрад, ин зӯҳд набувад. Ва ҳар кӣ хоҳад, ки зӯҳд бидонад, бояд ки аҳволи расул салавотуллоҳу алайҳи бидонад: Оиша мегӯяд, ки: вақт будӣ, ки ба чиҳил шаб дар хонаи расул салавотуллоҳу алайҳи чароғ набудӣ ва таом набудӣ, магар хурмову об. Ва Исо алайҳиссалом гуфт: «Ҳар кӣ талаби фирдавс кунад, вайро нони ҷавин ва хуфтан бар саргиндон бо сагон бисёр бувад ва бо ҳавориён: нони ҷавин ва тара хӯред ва гирди гандум нагардед, ки ба шукри он қиём натавонед кард».

**Муҳими дуввум ҷома аст;** зоҳидро бояд ки ҷома яке беш набувад, чун бишӯяд, бояд ки бараҳна бувад, чун ду шуд, зоҳид набувад ва камтарини ин пироҳане ва кулоҳе ва кафше ва бештарин он ки боз ин дасторе ва изорпое бувад. Ва аммо ҷинси камтарин палос[1] бувад ва миёна пашми дурушт ва олӣ пунба бувад дурушт, чун нарм ва борик бошад, зӯҳд набувад. Ва дар он вақт, ки расул салавотуллоҳу алайҳи фармон ёфт, Оиша гилеме ва изоре биёвард ва гуфт: «Ин будааст хосаи вайу бас». Ва дар хабар аст, ки: «Ҳеч кас ҷомаи шаҳват дарнапӯшад, ки на Худои таъоло аз вай эърози кунад, агарчи дӯст бувад наздики вай, то он гоҳ ки берун накунад». Ва қимати ду ҷомаи расул салавотуллоҳу алайҳи понздаҳ дирҳам беш набудӣ ва гоҳ будӣ, ки ҷомаи вай чунон шухгин будӣ, чун ҷомаи равғангир ва як роҳҷомае оварданд вайро ба ҳадя ва бар он илме буд, дарпӯшиду пас бигуфт: «Ин ба наздики Абӯҷаҳам баред ва он гилеми вай биёваред, ки ин илм[2] чашми маро машғул бикард». Ва як бор широки наълайни вай нав бикарданд, гуфт он кӯҳна бозоваред, ки ин нахоҳам: ки дар намоз чашми ман бад-ин бознигарид ва бар минбар

---

[1] Палос ҷомае муин ва дурушт бошад.

[2] Илм: нақшу нигор порча аст.

ангуштаре аз ангушт бияндохт. Бад-он ки чашмаш бар он афтод. Ва як бор ӯро наълайни некӯ оварданд, Худойро таъоло саҷда кард ва берун омад ва аввал ларвешеро, ки бидид, ба ӯ дод ва гуфт: «Некӯ омад ба чашми ман тарсидам, ки Худои таъоло маро душман гирад ва суҷуд аз он кардам». Ва Оишаро гуфт: «Агар хоҳӣ, ки маро дарёбӣ ба қадри зоди мусофирӣқаноат кун, ҳеч пироҳан берун макун, то пора наниҳӣ бар ҷома». Умар разийаллоҳу анҳу чаҳордаҳ пора бардӯхта буд ва Алӣ разийаллоҳу анҳу ба рӯзгори хилофат ба се дирам пироҳан харид ва аз остин ҳар чӣ аз даст гузашта буд, дур кард ва гуфт шукри он Худойро, ки ин хилъати ӯст. Яке мегӯяд: ҳар ҷома, ки бар Суфёни Саврӣ буд, қимат карданд ба як дираму чаҳор донг баромад. Ва дар хабар аст, ки: «Ҳар кӣ бар ҷомаи таҷаммул қодир бувад ва тавозӯъи Худойро даст бидорад, ҳақ аст бар Худои таъоло, ки вайро абқаре[1] биҳишт бар тахтҳои[2] ёқут ба дил диҳад». Ва Алӣ разийаллоҳу анҳу гуфт: «Худои таъоло аҳд фурӯ гирифт бар аиммаи ҳудо, ки ҷомаи эшон ҷомаи камтарин мардумон бувад, то тавонгар бад-ӯ иқтидо кунад ва дарвеш дилшикаста нашавад: Фазолат ибни Амир амири Басра буд, вайро диданд пойбараҳна мерафт бо ҷомае мухтасар, гуфтанд: омири шаҳрӣ, чунин макун! Гуфт: «Расул салавотуллоҳу алайҳи моро аз танаъъум наҳй кардааст ва фармудааст, ки гоҳ гоҳ пойбараҳна равед. Муҳаммад ибни Восеъ дар наздики Қутайба ибни Муслим рафт бо ҷомаи суф, гуфт: «Чаро суф пӯшидӣ?» Хомӯш буд, гуфт: «Чаро ҷавоб надиҳӣ?» Гуфт: «Нахоҳам, ки гӯям аз зӯҳд, ки бар хештан сано карда бошам, ё аз дарвешӣ, ки аз Худои таъоло гила карда бошам». Сулаймонро алайҳиссалом гуфтанд: чаро некӯ напӯшӣ? Гуфт: «Бандаро бо ҷомаи некӯ чи кор?» Чун фардо озод шавам, аз ҷомаи некӯ дарнамонам. Умар ибни Абдулазиз палосе дошт ба шаб, ки намоз кардӣ ва ба рӯз надоштӣ, то халқ набинанд. Ҳасани Басрӣ, Фарқади Сабақиро гуфт: «Мепиндорӣ, ки туро бад-ин гилеме, ки дарпӯшидӣ фазл аст бар дигарон? Шунидам, ки дӯзахиён бештар гилемпӯшон бошанд».

**Муҳими саввум маскан аст** ва камтарини ин он аст, ки ба расми хос ҳеч ҷое надорад ва ба гӯшаи масҷиде ва работе қаноат кунад ва бештар он ки ҳуҷраҳое дорад ба мулк ё ба иҷорат, ба қадри ҳоҷат, ки баланд набувад ва нигор карда набувад ва беш аз миқдори ҳоҷат набувад ва чун сақфи беш аз шаш газ рафъ кард ва ба гач кард, аз зӯҳд бияфтод. Ва дар ҷумла мақсуди маскан он аст, ки сармо ва гармо ва борон боздорад, ҷуз ин талаб

[1] Порчаи ҳарири бисёр олӣ.
[2] Тахти ҷомадон аст.

набояд кард. Гуфтаанд, ки: аввал чизе, ки аз тӯли амал, пас аз расул салавотуллоҳу алайҳи падид омад, бино кардан ба гач бувад ва дарзи ҷома бознавиштан[1], ки дар он аҳд беш аз як дарз набудӣ — ва Исо разийаллоҳу анҳу манзарае баланд карда буд, расул салавотуллоҳу алайҳи бифармуд, то боз кард[2]. Ва як роҳ ба гунбаде баланд бигузашт, гуфт: «Ин кирост? Гуфтанд: фулонро, пас аз он мард ба наздики расул алайҳиссалом омад, дар вай наменигарист, то он кас сабаби он бозпурсид, ба ӯ бигуфтанд, он гунбадро бозкард, он гоҳ расул салавотуллоҳу алайҳи бо ӯ дил хуш кард ва ӯро дуо гуфт. Ва Ҳасан мегӯяд разийаллоҳу анҳу, ки расул салавотуллоҳу алайҳи дар ҳама умр хиште бар хиште нанихода ё чӯбе бар чӯбе. Ва расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Ҳар кӣ Худои таъоло ба вай шарре хоҳад, моли вай дар обу хок ҳалок кунад». Ва Абдуллоҳ ибни Умар мегӯяд, ки расул салавотуллоҳу алайҳи ба ман баргузашт, гуфт: «Ин чист, ки мекунӣ?» Гуфтам: хонаест табоҳ шуда, мараммат мекунам: кор аз он наздиктар аст, ки мӯҳлат пазирад, яъне, ки марг ва расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Ҳар кӣ бино кунад беш аз ҳоҷат дар қиёмат, вайро таклиф кунанд, то он баргирад». Ва гуфт: «Дар ҳама нафақатҳо музд аст, илло дар он чи бар обу хок кунанд». Ва Нӯҳ алайҳиссалом хонае кард аз най, гуфтанд: агар аз хишт будӣ, чи будӣ? Гуфт: «Касеро, ки мебибояд мурд, ин бисёр аст. Ва расул алайҳиссалом гуфт: «Ҳар биное, ки банда кунад, дар қиёмат бар вай вубол аст, илло он ки вайро аз гармову сармо нигоҳ дорад». Ва Умар разийаллоҳу анҳу дар роҳи Шом кӯшке дид аз хишти пухта, гуфт: «Ҳаргиз надонистам, ки дар ин уммат ин бино кунанд, ки Ҳомон кард аз баҳри Фиръавн, ки хишти пухта ӯ хост». Ва гуфт: «Ав қид ли йо ҳомону алаттини». Ва дар асар аст, ки: чун банда бино аз шаш газ зиёдат боло ниҳад, фариштае мунодӣ кунад аз осмон, ки: ё фосиқтарини ҳама фосиқон, куҷо меоӣ, яъне, ки туро ба замин фуруд мебояд шуд ба гӯр, аз ҷониби осмон куҷо меоӣ? Ва Ҳасан мегӯяд: «Дар хонаҳои расул салавотуллоҳу алайҳи ҳама даст ба сақф расидӣ». Ва Фузайл мегӯяд: «Аҷаб аз он надорам, ки бино кунанд ва мегузоранд, аз он аҷаб дорам, ки мебинанд ва ибрат намегиранд».

**Муҳими чаҳорум ханури хона аст.** Дараҷаи аъло дар он дараҷаи Исо салавотуллоҳу алайҳи будааст, ки ҳеч надошт, магар шонае ва кӯзае, якеро дид, ки бо ангуштон маҳосин шона мекард, шона бияндохт, яке дигарро дид, ба даст мехӯрад ва кӯза бияндохт ва миёна он, ки аз ҳар

---

[1] Ду дарза дӯхтан ба ҷои шалол кардан.

[2] Боз кардан: хароб кардан.

чӣмуҳим бувад, яке дорад аз чӯбу сафол ва агар аз мису биринҷ бувад, на зӯҳд бувад ва салаф ҷаҳд карданд, то як чиз дар чанд чиз ба кор доранд ва расулро салавотуллоҳу алайҳи болише аз адим буд ва ҳашви[1] он лиф буд ва фарши вай гилеме ду ту карда. Ва Умар разийаллоҳу анҳу як рӯз паҳлӯи вай дид нишони ҳасири хурмо гирифта, бигирист, гуфт чаро мегирйӣ? Гуфт: «Қайсару Кисро дар неъматҳои Худои таъоло ва душманони вай ва ту расул ва дӯсти Худой дар ин душхориҳо», гуфт: «Хурсанд набошӣ бад-он, ки моро дар охират бувад ва эшонро дар дунё?» Гуфт: «Бошам». Гуфт: «Пас бидон, ки чунин аст». Ва яке дар хонаи Бӯзар шуд ва дар ҳамаи хона ҳеч чиз набуд, гуфт дар ин хонаи ту ҳеч чиз нест? Гуфт: «Моро хонаест, ки ҳар чӣ ба даст ояд, он ҷо фиристем», яъне он ҷаҳон, гуфт то дар ин манзил бошед, чора набошад аз матоъе, гуфт: «Худованд хонаи моро ин ҷо нахоҳад гузошт». Ва чун Умар ибни Саъд амири Ҳамс буд ба наздики Умар расид, гуфт чист аз дунё бо ту? Гуфт: «Асое дорам, ки бар вай такя занам ва морро бад-он бикушам ва анбоне дорам, ки таом дар вай ниҳам ва косае дорам, ки аз он ҷо об хӯрам ва таҳорат кунам, чи ҳар чӣҷуз ин аст, аз дунё ҳама табаъи ин аст, ки ман дорам». Ва расул — салавотуллоҳу алайҳи ва саллам аз сафаре бозомад, ба дари хонаи Фотима шуд, пардае дид дар хонаи вай ва ҳалқае симин дар дасти вай, бозгардид аз кароҳияти он, чун Фотима бидонист, он ҳалқаро ба дираме ва ним бифурӯхт ва боз он парда ба ҳам ба садақа бидод, пас расул алайҳиссалом дил бар вай хуш кард ва гуфт: «Некӯ кардӣ». Ва дар хонаи Оиша разийаллоҳу анҳо пардае буд, расул алайҳиссалом гуфт: «Ҳар гоҳ, ки чашми ман бад-ин парда афтад, дунё ба ёд омадан гирад, бибаред ва ба фулон кас диҳед». Ва Оиша разийаллоҳу анҳо мегӯяд, ки: «Расул салавотуллоҳу алайҳи бар гилеме ду ту хуфтӣ, як шаб фироше нав фурӯ кардам, ҳама шаб бар хештан ҳамепечид, дигар рӯз гуфт: дӯш хоб аз ман бибурд, ҳамон гилем бозовар». Ва як роҳ зар оварда буданд, ҳама қисмат кард, шаш динор бимонд, ҳама шаб бехоб буд, то ба охири шаб он ба касе фиристод ва ба хоби хуш даршуд, он гоҳ гуфт: «Чӣ гуна будӣҳоли ман, агар бимурдаме ва ин шаш динор бо ман?!» Ҳасани Басрӣ мегӯяд: «Ҳафтод касро аз саҳоба дарёфтам, ки ҳеч кас ҷуз аз як ҷома надошт, ки пӯшида буд ва ҳаргиз миёни хеш ва хок ҳиҷоб накардандӣ, паҳлӯ бар хок ниҳодандӣ, ки бихуфтандӣ ва он ҷома бар хештан афкандандӣ».

**Муҳими панҷум никоҳ аст.** Саҳли Тустарӣ гӯяд ва Суфён ибни

[1] Чизе чун панба ва ҷуз он дар болиш ва тушак резанд.

Уййина ва ҷамъе гуфтаанд, ки: дар никоҳ зӯҳд нест, чи зоҳидтарин халқ расул салавотуллоҳу алайҳи буд ва занонро дӯст доштӣ ва нӯҳ зан дошт. Ва Алӣ разийаллоҳу анҳу бо зӯҳди вай чаҳор зан дошт ва дувоздаҳ сиррият[1]; ва бидон, ки он хоста бошанд, ки раво набувад, ки касе даст аз никоҳ бидорад, то вайро лаззати мубоширати набувад бар тариқи зӯҳд: ки никоҳ сабаби фарзанд аст ва дар вай фоидаи бисёр ва бақои насл аст, ки ҳамчунон бувад, ки касе нону об нахӯрад асло, то вайро лаззате набошад ва бад-ин вай ҳалок шавад ва бад-он насл мунқатеъ шавад. Аммо агар касеро никоҳ аз Худои таъоло боз хоҳад дошт, нокардан авлотар; ва агар шаҳват ғолиб бувад, зӯҳд он бувад, ки зане хоҳад, ки бо ҷамол набошад ва шаҳватнишон бошад на шаҳватангез. Аҳмади Ҳанбалро зане медоданд некӯ ва гуфтанд: ин зан хоҳаре дорад аз ин оқилтар, лекин якчашм аст, он оқилтарин бихост. Ҷунайд мегӯяд: «Он дӯсттар медорам, ки муриди мубтадӣ дил нигоҳ дорад аз се чиз: касб ва никоҳ ва набиштани ҳадис»; ва гуфт: «Дӯст надорам, ки сӯфӣ хоҳанд ва нависад, ки андеша пароканда шавад».

**Муҳими шашум молу ҷоҳ аст** ва дар рукни муҳликот бигуфтаем, ки ин ҳар ду заҳри қотил аст ва он қадар, ки ҳоҷат аст, тарёқ аст ва он дунё нест, балки ҳар чӣ лобуд дин аст, ҳам аз дин аст. Халил салавотуллоҳу алайҳи аз дӯсте воме хост, ваҳй омад, ки чаро аз Халил худ нахостӣ? Гуфт: «Бор Худоё, донистам, ки дунё душман дорӣ, тарсидам, ки аз ту дунё хоҳам», гуфт: «Ҳар чӣ бад-он ҳоҷат бувад, аз дунё набувад». Ва дар ҷумла чун шаҳавот ва зиёдатҳо дар боқӣ кард ва аз молу ҷоҳ ба қадри лобуд кифоят кард ва дили вай аз он гусаста бувад, дунёро дӯст надошта бошад ва мақсуд ин аст, ки чун бад-он ҷаҳон шавад, сараш нагунсор набувад ва рӯй бозпас набувад, ки ба дунё менигарад ва касе бознигарад, ки дунё осоишгоҳи вай буда бошад, аммо чун дар ҳаққи вай чунин таҳоратҷой бошад, ки ҷуз ба вақти ҳоҷат вайро нахоҳад, ки вай ба марг аз ин ҳоҷатгоҳ бираст, куҷо ба вай илтифот кунад? Аммо касе, ки дил дар дунё мебандад, масали вай чун касе бошад, ки ҷое, ки вайро нахоҳанд гузошт, силсилаҳо аз он ҷо бар гардани хеш маҳкам мекунад ё мӯи сари хеш бар он ҷо мебандад ва маҳкамтар мекунад, то чун аз он ҷо гиранд, ба мӯи хеш овехта бимонад. То он гоҳ, ки ҳама аз бех канда наёяд, аз он ҷо нараҳад ва он гом ҷароҳати он бо вай бимонад, Ҳасан мегӯяд: «Қавмеро дарёфтам, ки эшон ба бало шодтар аз он буданд, ки шумо ба неъмат ва агар шуморо дидандӣ гуфтанд: наянд илло шайтон ва агар шумо эшонро дидед,

[1] Каниз.

гуфтед: наянд илло девонагон ва ин қавм рағбат дар бало аз он мекарданд, то дили эшон аз дунё ва хоста гусаста шавад, то ба вақти марг ба ҳеч овехта набошанд».

## АСЛИ ПАНҶУМ

### (Дар ният ва сидқу ихлос)

**Бидон, ки** аҳли басират макшуф шудааст, ки халқҳама ҳалок шудаанд, илло обидон ва ҳама обидон ҳалок шудаанд, илло олимон ва ҳама олимон ҳалок шудаанд, илло мухлисон ва мухлисон бар хатари азиманд: пас бе ихлос ҳама ранҷҳо зоеъ аст; ва ихлосу сидқҷуз дар ният набошад, ҳар кӣ ният надонад, ихлос дар вай чун нигоҳ дорад ва мо дар як боб маънии ният шарҳ диҳем ва дар боби дигар ҳақиқати ихлос ва дар боби дигар ҳақиқати сидқ.

### (Боби аввал — дар ният)

Аввал бояд ки фазли ният бидонӣ: ки рӯҳи ҳама аъмол ният аст ва ҳукм вайрост ва назари Ҳақ таъоло аз амал ба ният аст; ва расул салавотуллоҳу алайҳи аз ин гуфт, ки: «Худои таъоло ба сурат ва моли шумо нанигарад, ба дил ва кирдори шумо нигарад». Ва назар ба дил аз он аст, ки маҳали ният ӯст ва гуфт — салавотуллоҳу алайҳи, ки: «Кор ба ният аст ва ҳар касеро аз ибодати худ он аст, ки нияти он дорад: ҳар кӣҳиҷрат кунад, яъне ки шаҳри хеш бигузорад ва ба ғазо шавад ё ба ҳаҷ шавад, барои Худои таъоло, ҳиҷрати вай барои Худост ва ҳар кӣ барои он кунад, то моле ба даст орад, ё зане никоҳ кунад, ҳиҷрати вай барои Худой нест, бад-он аст, ки меҷӯяд». Ва гуфт: «Бештари шаҳидони уммати ман бар бистар ва болин миранд». Ва гуфт: «Банда бисёр кирдорҳои некӯ кунад ва ҳалоки он рафъ кунанд, Худои таъоло гӯяд аз саҳифаи вай бияфканед, ки на барои ман кардааст, фулон амал ва фулон амал вайро бинависед; гӯянд Бор Худоё, вай ин накардааст, гӯяд нияти ин кардааст». Ва гуфт: «Мардумон чаҳоранд: яке моле дорад ба ҳукми илм харҷ мекунад, дигаре гӯяд, агар ман низ доштаме чунин кардаме, ҳар ду дар музд баробаранд; ва дигаре моле дорад на ба шарти нафақа мекунад, дигаре гӯяд, агар ман низ доштаме чунин кардаме, ҳар ду дар базаҳ баробаранд: яъне ки ният

ҳамчунон аст, ки бо амал ба ҳам». Ва Анас мегӯяд разийаллоҳу анҳу, ки расул — салавотуллоҳу алайҳи ва саллам дар ғазои Табук берун омад ва гуфт: «Дар Мадина мардумон бисёранд, ки дар музд бо мо шариканд, аз он ки ба узр бозмондаанд ва нияти эшон ҳамчун нияти мост». Ва дар бани Исроил яке ба кӯҳе рег бигузашт, вақти қаҳт буд, гуфт: «Агар ин ҳама гандум будӣ, ман ҳама ба дарвешон додаме». Ваҳй омад бар расули он рӯзгор, ки бигӯй вайро, ки Худои таъоло садақоти ту пазируфт ва чандон савоб дод туро, ки агар ту доштӣ ва садақа бидодӣ, ҳамон будӣ. Ва расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Ҳар киро нияти вай дунё бувад, дарвеше дар пеши чашми вай бошад ва аз дунё бишавад, ошиқи дунё ва ҳар киро ҳиммат ва нияти охират бошад, Худои таъоло вайро нигоҳ дорад ва аз дунё бишавад ва зоҳид бувад дар вай». Ва гуфт: «Чун мусулмонон ба масоф биистанд бо куффор, фариштаҳо номаҳо набиштан гиранд, ки: фулон кас ҷанг ба таассуб мекунад, фулон кас ба ҳиммат он ҳамекунад, ки гӯянд, ки фулон дар роҳи Худой кушта шуд, ҳар кӣҷанг барои он кунад, то зулмати тавҳид ғолиб шавад, вай дар роҳи Худост». Ва гуфт: «Ҳар кӣ никоҳ кунад ва дар ният дорад, ки кобин надиҳад, зонӣ аст ва ҳар кӣ вом хоҳад ва ният кунад, ки бознадиҳад, дузд аст».

Ва бидон, ки уламо гуфтаанд, ки: аввал нияти амал биёмӯзед, он гоҳ амал кунед. Ва яке мегуфт маро амале биёмӯзед, ки шабу рӯз бад-он машғул бошам, то ҳеч вақт аз хайр холӣ набошам, гуфтанд: чун хайр наметавонӣ кард, нияти хайр мекун бардавом, то савоби он ҳосил меояд. Ва Абӯҳурайра мегӯяд: «Халқро рӯзи қиёмат бар ниятҳои эшон ҳашр хоҳанд кард». Ва Ҳасани Басрӣ мегӯяд: «Биҳишти ҷовид бе охир бад-ин амал рӯзе чанд нест, бар нияти некӯст, ки онро охир нест».

### (Ҳақиқати ният)

**Бидон, ки** аз одамӣҳеч ҳаракат ба вуҷуд наёяд, то се ҳоҷат дар пеш набошад: илм ва иродат, яъне: дониш ва хосту тавоноӣ, масалан, чун таоме набинад, нахӯрад ва чун бидид, агар боист ва хост ҳам набувад, он ҳам нахӯрад, агар хост бувад, чун даст мафлуҷ бувад, ки кор накунад, нахӯрад, ки қудрат надорад. Пас, ин се ҳоҷат дар пеши ҳамаи ҳаракот меравад, лекин ҳаракат табаъи қудрат аст ва қудрат табаъи хост ва иродат аст, ки боист қудратро ба кор дорад ва боист табаъи илм нест, ки бисёр чиз бинад ва нахоҳад; лекин илм хостан низ сурат набандад, ки чизе, ки надонад, чун хоҳад ва ният аз ин ҳар се иборат аз хост аст, на аз қудрат ва илм; ва хост он аст, ки вайро ангезад ва дар кор дорад: гоҳ бувад, ки яке

бувад ва гоҳ бувад, ки ду ғараз дар як чиз фароҳам ояд, аммо он ки яке бувад, онро холис гӯянд ва масали ин он бувад, ки касе нишаста бувад, шере қасди вай кунад, бархезад ва биравад, ғараз ва нияти вай як чиз беш нест ва он гурехтан аст ва ҳамчунин касе аз дар ояд мӯҳташам, вайро бар пой хезад ва ҳеч ғарази дигар нест, илло икроми вай, ин холис бувад. Аммо он ки ғараз ду бошад, аз се навъ бувад: **яке** он ки ҳар ғаразе чунон бувад, ки агар танҳо будӣ, фаро кор доштӣ, чунон ки хешованде дарвеш дираме хоҳад, бидиҳад барои хешовандӣ ва дарвешӣ ва аз дили хеш донад, ки агар дарвеш набудӣ, ҳам бидодӣ ва агар дарвеш будӣ ва хешованд набудӣ, ҳам бидодӣ, ин ду ғараз бувад дар ният ба ширкат. **Дигар** навъ он ки донад, ки агар хешованд будӣ, на дарвеш ё дарвеш будӣ, на хешованд, надодӣ, лекин чун ин ҳар ду фароҳам омад, вайро фаро додан дошт ва масали аввал чунон бувад, ки ду тан санге баргиранд ва ҳар яке танҳо худ бар он қодир бувад ва масали ин дигар чунон бувад, ки ду заиф биёварӣ бо якдигар санге баргиранд, ки ҳар яке аз он оҷиз бошанд. **Саввум** навъ он ки як ғараз заиф бувад ва фаро кор надорад ва яке қавӣ, чунон ки танҳо ба кор дорад, лекин ба сабаби он яке кор осонтар бошад, чунон ки касе ба шаб намоз кунад танҳо, валекин чун қавме ҳозир оянд, бар вай осонтар бувад ба нишоттар бошад, аммо барои назари эшон намоз накунад, агар умеди савоб нестӣ ва масали ин чунон бувад, ки марди қавӣ санге бартавонад гирифт, лекин заифе бо вай низ ёрӣ диҳад, то осонтар шавад ва ин ҳар яке ҳукме дигар дорад, чунонки дар ихлос гуфта ояд ва мақсуд он аст, ки бидонӣ, ки маънии ният ғарази боис ва муҳаррик бошад. Ва ин гоҳ холис бувад ва гоҳ омехта.

### – ФАСЛ –
### (Чаро нияти мӯъмин беҳтар аз кирдори вай аст)

**Бидон, ки** расул салавотуллоҳу алайҳи гуфтааст: «Ниййату-л-мӯъмини хайрун мин амалиҳи — нияти мӯъмин беҳтар аз кирдори вай аст». Ва бад-ин он нахостааст, ки нияти бе кирдор беҳтар аз кирдори бе ният, ки ин худ пӯшида намонад, ки кирдори бе ният ибодат набувад ва нияти бе кирдор тоат, балки маънӣ он аст, ки тоати вай ба тан аст ва ба дил ва ин ду ҷузв аст ва аз ин ҳар ду яке, ки ба дил аст, беҳтар ва сабаби ин он аст, ки мақсуд аз амал ин аст, то сифати дил бигардад ва мақсуд аз ният ва амали дил он нест, то сифати тан бигардад ва мардумон чунон пиндоранд, ки ният барои амал мебояд ва ҳақиқат он аст, ки амал барои ният мебояд, ки мақсуд ҳама гардиши дил аст ва саодат ва шақоват вайрост ва тан, агар

дар миён хоҳад буд, валекин табъ аст, ҳамчун уштур, агарчи ҳаҷ бе вай нест, валекин ҳоҷӣ вай нест ва гардиши дил худ як чиз беш нест, он ки рӯй аз дунё ба охират оварад, балки аз дунё ва охират ба Худои таъоло оварад ва рӯи дил беш аз хост ва иродат нест, чун ғолиб бар дили вай дунё бувад, рӯй бо дунё бувад. Ва алоқати вай ба дунё хости вай бувад ва дар ибтидои офариниш чунин аст, чун хости Ҳақ таъоло ва дидори охират ғолиб шуд, сифати вай бигузашт ва рӯй бо дигар ҷониб кард, пас аз ҳама аъмол мақсуд гардиши дил аст, аз суҷуд на мақсуд он аст, ки пешонӣ бигардад, то аз ҳаво бар замин расад, бал он ки сифат бигардад ва аз табаррук ба тавозӯъ майл кунад ва мақсуд аз Аллоҳу акбар на он аст, ки забон бигардад ва биҷунбад, бал он ки дил аз таъзими хеш бигардад ва муаззами Худои таъоло шавад ва мақсуд аз санг андохтан дар ҳаҷ на он аст, то ҷои сангреза зиёдат шавад ё даст ҳаракат кунад, балки он ки дил бар бандагӣ рост биистад ва мутобеат ва тасарруфи ақли хеш дар боқӣ кунад ва тавъи фармон шавад ва инони хеш аз дасти хеш берун кунад ва ба дасти фармон диҳад, чунон ки гуфт: «*Лаббайка биҳуҷҷатин ҳаққан ва наъаббудан ва риққан*». Ва мақсуд аз қурбон он нест, то ҷони гӯспанд бишавад, бал он ки палидии бухл аз синаи ту бишавад ва шафқат ба ҷонварон ба ҳукми табъ надорӣ ва ба ҳукми фармон дорӣ, ки чун гӯянд гӯспанд бикуш, нагӯӣ, ки ин бечора чи кардааст ва таъзиб вайро чаро кунам, лекин он хештан ҷумла дар боқӣ ва ба ҳақиқат нест шавӣ, ки худ нестӣ, чи банда дар ҳаққи хеш нест бувад ва ҳасти Худованд бувад ба ҳақиқат ҷумла ибодот чунин аст, лекин дилро чунон офаридаанд, ки чун дар вай иродате ва хосте падид ояд, чун тан ба мувофиқати он бархезад, чун даст сари ӯ фуруд оварад, он раҳмат қавитар шавад ва огоҳии дил зиёдат шавад ва чун маънии тавозӯъи он сифат дар дил собиттар ва маҳкамтар шавад: масалан чун раҳмати ятим ояд, сар низ тавозӯъи хеш бикунад ва ба замин наздик шавад, он тавозӯъ дар дил муаккадтар гардад. Ва нияти ҳама ибодот хости хайрот аст, ки рӯй ба дунё надорад, ба охират дорад ва амал бад-он ният он хостро собит ва муаккад бикунад, пас амал барои таъкиди хост ва ният аст, агарчи ҳам аз ният хезад ва чун чунин аст пайдо бувад, ки ният ба ҳар ният беҳтар аз амал бувад, чи ният худ дар нафси дил аст ва амал аз ҷои дигар сироят хоҳад кард ба дил, агар сироят кунад, ба кор ояд ва агар накунад ва ба ғафлат бувад, ҳабта бувад ва нияти бе амал аз ин бувад, ки ҳабта набошад ва ин ҳамчунон бувад, ки дар меъда дарде бошад, чун дору бихӯрад, ба вай расад ва агар бар сина тилло кунад, то асар ба вай сироят кунад, ҳам суд дорад, лекин он чи ба нафси меъда расад, лобуд беҳтар бошад, ки он чи ба сина расад. Мақсуд аз вай

на сина аст, балки меъда аст, лоҷарам ҳабта бувад, агар ба вай сироят накунад ва он чи ба меъда расад, агарчи ба сина нарасад, ҳабта набошад.

## Пайдо кардан он чи маъфув бошад аз ҳадиси нафс ва васвосу андешаи бад ва он чи бад-он бигиранд ва маъфув набувад

**Бидон, ки** расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт, ки: «Уммати маро афв кардаанд аз ҳар чӣҳадиси нафс бувад ва андар ҳар ду саҳеҳ аст, ки: «Ҳар кӣқасди маъсият кунад ва накунад малоикаро гӯяд бар вай манавис ва агар қасди хайр кунад, як ҳасанат бинавис, агарчи накунад ва чун бикунад, даҳ бинавис — ва дар баъзе аз ахбор аст, ки тазъиф мекунад, то ба ҳафтсад». Ва аз ин ҷо гурӯҳе пиндоштанд, ки ҳар чӣ ба дил равад аз қасд ва андеша, бад-он маъхуз набувад ва он хатост: ки пайдо кардем, ки асл дил аст ва тан табъ ва Худой субҳонаҳу ва таъоло мегӯяд: «Агар он чи дар дил дорӣ, пайдо кунӣ ё пинҳон дорӣ, ҳисоби он бикунад — ин тубду мо фи анфусикум ав тухфуҳу йуҳосибкум биҳиллоҳу». Ва мегӯяд, ки: «Аз чашму гӯш ва дил ҳар се бипурсанд — инна-с-самъа ва-л-басара ва-л-фувода куллу увлайка кона ъану масъулан». Ва мегӯяд: «Дар савганд ба лағви забон нагиранд, ки ба дил қасд карда бошад — Ло йувохизукумуллоҳу би-л-лағви фи имоникум ва локин йувохизукум бимо ъаққадтуму». Ва хилоф нест, ки кибру риё ва уҷбу ҳасад бад-ин ҳам бигиранд ва ин ҳама аъмоли дил аст.

Пас, ҳақиқат дар ин фасл он аст, ки бидонӣ, ки он чи бар дил равад, бар чаҳор дараҷа аст: ду беихтиёр аст ва бад-он маъхуз нест ва ду боихтиёр ва бад-он маъхуз аст ва масали ин он ки дар хатар ояд, масалан чун дар роҳе ҳамеравӣ, ки зане ҳамеояд, агар бознигарӣ, бибинӣ, ин хотирро ҳадиси нафс гӯянд; **дуввум** он ки рағбате дар табъ биҷунбад, ки бознигарӣ, инро майли табъ гӯянд ва он ҳаракати шаҳват бувад; **саввум** он ки дил ҳукм кунад, ки боз бояд нигарид ва ин он ҷо ҳукм кунад, ки биме ва шарме монеъ набошад, ки на ҳар чӣ шаҳват тақозо кунад, дил ҳукм кунад, ки бибояд кард, балки бошад, ки гӯяд, ки ин нокарданӣ аст ва инро ҳукми дил ном кунед; **чаҳорум** он ки қасд кунад ва азм кунад ва ин азм зуд мусаммим шавад, агар он ҳукми дилро рад накунад, бад-он ки ба Худой ё ба халқ битарсонад, то он ҳукмро ботил кунад. Пас, он ду ҳолати аввал, ки онро ҳадиси нафс ва майли табъ гуфтем, бад-он маъхуз набувад, ки он ба дасти вай нест ва Худои таъоло мегӯяд: «Ло йукаллифуллоҳу нафсан илло

вусъаҳу»[1] ва ин ҳадиси нафс чунон бувад, ки Усмон ибни Мазъун расулро салавотуллоҳу алайҳи гуфт, ки: ин нафс мегӯяд, ки хештан хасӣ[2] бикун, то аз шаҳват бираҳӣ, гуфт, ки: хасӣ кардани уммати ман рӯза аст, гуфт: «Нафс мегӯяд, ки занро талоқ деҳ». Гуфт: «Оҳиста бош, ки никоҳ суннати ман аст». Гуфт: «Нафси ман мегӯяд, ки ба кӯҳ шав чун роҳибон». Гуфт: «Макун, ки руҳбонияти уммати ҳаҷ ва ғазост». Гуфт: «Нафси ман мегӯяд низ гӯшт махӯр». Гуфт: «На, ман гӯшт дӯст дорам ва агар ёфтаме, хӯрдаме ва агар аз Худои таъоло хостаме, бидодӣ». Пас ин хотирҳо, ки вайро дар роҳ омадааст, ҳадиси нафс бошад ва ин маъфув бувад, ки азм накарда бувад, ки бикунад ва мушоврат аз он мекард. Аммо он ду, ки дар ихтиёр ҳамеояд ва он ҳукми дил аст, бад-он ки ин карданӣ аст ва қасди дил ба кардани он, тадайюуни ҳар ду маъхуз бошад, агарчи накунад ба сабаби шарм ва ҳарос ва оиқе дигар на барои Худои таъоло ва маънии он ки банда маъхуз бувад на он аст, ки касро аз вай хашм ояд, лекин маънӣ он аст, ки бад-ин қасд, ки кард, дили вай сифате гирифт, ки аз ҳазрати Илоҳият дур афтод ва ин шақоват аст, ки аз пеш шарҳ кардем, ки саодати вай он аст, ки рӯй аз дунё ва аз худ бо Ҳақ таъоло оварад ва рӯи вай хости вай аст ва алоқати вай он аст, ки ба ҳар хосте ва қасде, ки мекунад, ки ба дунё тааллуқ дорад, алоқати вай бо дунё маҳкам мешавад ва аз он чи мебояд, дуртар меафтад ва маънии он ки маъхуз шуд ва малъун шуд, ин ки гирифтатар шуд ва дуртар шуд ва ин корест ҳам аз вай ва бо вай ва дар вай; аммо на кас аз тоати вай шодист ва на аз маъсияти вай хашм, то вайро ба интиқом бигирад, валекин бар қадри афви халқ иборат чунон ояд; ва ҳар кӣ ин асрор бидонист, ҳеч шак намонад вайро, ки бад-ин аҳвол дил маъхуз бувад ва далел бар ин он ки расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт, ки: «Чун ду мард бо якдигар ба шамшер ҷанг карданд ва яке кушта ояд, кушанда ва кушта ҳар ду ба дӯзах бошанд», гуфтанд: кушта боре чаро? Гуфт: «Барои он ки мехост, ки бикушад, агар тавонистӣ». Ва дигар гуфт: «Марде моле на ба илм нафақа кунад ва дигаре гӯяд, агар ман доштаме, ҳамчунон кардаме, ҳар ду дар базаҳ баробаранд». Ва ин ҳам қасди дил беш нест: агар касе бар ҷомаи хоб зане ёбад ва бо вай сӯҳбат кунад, бар гумони он ки бегонае аст базаҳкор шавад, агарчи он зани вай аст, балки ба таҳорат намоз кунад, савоб бувад, чун пиндорад, ки таҳорат дорад ва агар пиндорад, ки таҳорат надорад ва намоз кунад, базаҳкор шавад, агарчи бо ёд ояд, ки таҳорат доштааст, ин ҳама аҳволи дил аст. Аммо агар қасди маъсияте кунад ва он гоҳ накунад аз бими Ҳақ таъоло, вайро ҳасанате

---

[1] Худо бар ҳар кас ба андозаи тавоноии ӯ таклиф мекунад.

[2] Инсон ё ҳайвоне, ки байзаашро дароваранд.

бинависанд, чунон ки дар хабар аст: «Чун қасд бар мувофиқати табъ аст ва даст бидоштан бар хилофи табъ муҷоҳидае аст, ки асари он дар равшан гардонидани дил беш аст, аз асари он қасд дар торик кардани дил». Ва маънии набиштани ҳасана ин бувад ва маънии он хабар ин аст; аммо агар ба сабаби аҷз даст бидорад, онро ҳеч каффорат набувад ва он зулм аз ӯ наяфтад ва бад-он маъхуз бувад, ҳамчун кушта, ки ба сабаби аҷз аз куштани хасми хеш бозмонад ва кушта ояд.

**(Пайдо кардани он чи ба ният бигардад аз аъмол)**

**Бидон, ки** аъмол се қисм аст: тоот ва маъосӣ ва мубоҳот ва бошад, ки аз ин ки расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Ал-аъмолу би-н-нийийоти» пиндоранд, ки маъсият низ ба нияти хайр аз ҷумлаи хайрот шавад ва ин хатост, балки ин қисми ниятро дар вай асар нест, валекин нияти бад вайро хабистар гардонад. Мисоли ин чунон аст, ки касе ғайбат кунад барои шодии дили касе ё масҷид ва работ ва мадраса кунад аз моли ҳаром ва гӯяд нияти ман хайр аст ва ин қадар надонад, ки қасди хайр кардани башар шарри дигар бошад, агар донад худ фосиқ аст ва агар пиндорад, ки ин хайре аст ҳам фосиқ аст, ки талаби илм фариза аст ва бештари ҳалоки халқ аз ҷаҳл аст ва аз ин гуфт Саҳли Тустарӣ, ки: ҳеч маъсият азимтар аз ҷаҳл нест ва ҷаҳл ба ҷаҳл аз ҷаҳл азимтар, ки чун надонад, ки надонад, ҳаргиз наёмӯзад ва он ҳиҷоб ва садди вай гардад; ва ҳамчунин таълим кардани шогирдеро, ки донӣ мақсуди вай он аст, то аз қазо авқоф ва моли айтом ва моли султони дунё ба даст оварад ва ба мубоҳот ва мунофисат машғул шавад, ҳаром аст ва агар мударрис гӯяд: нияти ман нашри илм аст, вай дар фасод ба кор дорад ман маъхузи нияти хеш бошам, ин ҷаҳли маҳз бошад ва ҳамчун касе бошад, ки шамшере ба касе бахшад, ки роҳ занад ва ангур ба касе бахшад, ки хамр кунад ва гӯяд мақсуди ман саховат аст ва Худои таъоло ҳеч хулқ дӯсттари саховат надорад, ин аз ҷаҳли вай бувад, балки чун донад, ки роҳ хоҳад задан шамшер аз дасти вай берун бояд кард, чӣ гуна раво бувад, ки ба вай диҳад? Ва ҳама салаф ба Худои таъоло паноҳидаанд аз олими фоҷир ва ҳар шогирде, ки аз вай асари маъсият дидаанд, маҳҷур бикардаанд, то Аҳмади Ҳанбал шогирде қадимро маҷуре кард ба сабаби он, ки беруни сарой дар коҳгил гирифта ва гуфт: «Нохун аз шоҳроҳи мусулмонон фаро гирифтӣ, нашояд илм омӯхтан». Пас, маъсият ба ният хайр нагардад, балки хайр он бувад, ки фармон бар он бувад.

**Қисми дуввум** — дар тоот ва ният аз ин дар ду ваҷҳ асар дорад: **яке** он ки асли вай ба ният дуруст ояд ва **дигар** он ки ҳарчанд ният бештар мешавад, савоб музоаф ҳамешавад; ва ҳар кӣ илми ният биёмӯзад, ба як тоат чанд нияти некӯ битавонад кард, то он ҷумла тоат шавад: масалан чун дар масҷид эътикоф кард, ният кунад, ки ин хонаи Худой аст ва ҳар кӣ дар ин хона шавад, ба зиёдати Худой шуда бувад, ки расул салавотуллоҳу алайҳи гуфтааст: «Ҳар кӣ дар масҷид шуд, ба зиёрати Худой рафт». Ва ҳақ аст бар ҳама кас, ки зоирро икром кунад; ва **дуввум** — он ки интизори дигар намоз ҳамекунад, ки дар хабар аст, ки: «Мунтазири намоз дар намоз аст»; **саввум** он ки ният кунад, ки бад-ин чашму гӯш ва забон ва дасту пой аз ҳаракот боздорад ва ин навъе аз рӯза аст, ки дар хабар аст, ки: «Нишастан дар масҷид руҳбонияти ман аст»; **чаҳорум** он ки шуғлҳо аз хештан дур кунад, то ҳамагии худ ба Ҳақ таъоло диҳад ва ба фикру зикри муноҷот машғул шавад; **панҷум** он ки аз мухолитат ва шарри мардумон саломат ёбад; **шашум** он ки агар дар масҷиде мункире бинад, наҳй кунад ва агар хайре бинад, бифармояд ва агар касе намози бад кунад, ӯро биёмурзад; **ҳафтум** он ки бошад, ки аҳли динеро бинад, бо вай бародарӣ гирад дар дин, ки масҷид оромгоҳи дин аст; **ҳаштум** он ки аз Худои таъоло шарм дорад, ки хонаи вай гуноҳ кунад ва бад андешад ва бад-ин қиёс кунад ҷумла тоотро, ки дар ҳар яке ният бисёр тавон кард, то савоб музоаф шавад.

**Қисми саввум мубоҳот бувад** ва ҳеч оқил мабод, ки ғофилвор чун баҳоим дар мубоҳот меравад ва аз нияти некӯғофил монад, ки хусрони он азим бувад: ки аз ҳама ҳаракот суол хоҳанд кард ва дар ҳама мубоҳот ҳисоб хоҳад буд, агар ният бад бувад, бар вай бувад ва агар нек бувад, вайро бувад ва агар не, сар ба сар бувад; валекин вақт зоеъ карда бошад, ки бад-он сарф карда бошад ва аз вай фоида нагирифта ва хилоф карда бошад ин оятро, ки: «Ва ло танас насибака мина-д-дунё», яъне ки дунё гузарон аст, ту насиби худ аз вай биситон, то бо ту бимонад ва расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Бандаро бипурсанд аз ҳар чӣ карда бошад, то он қадар, ки сурма дар чашм кунад ё боре кулӯх бо ангушт бимолад ё даст фаро ҷомаи бародаре кунад».

Ва илми нияти мубоҳот низ дароз аст, бибояд омӯхт ва мисоли ин он ки ба вай хуш ба кор доштан мубоҳ аст ва раво бувад, ки касе рӯзи одина ба кор дорад ва қасди вай тафохур бувад ба тавонгарӣ ё риёи халқ ё ҷой ҷустан дар дили занони бегона бар андешаи фасод ва аммо ниятҳои некӯ он бувад, ки қасди ҳурмат дошт ва таъзими хонаи Худой кунад ва нияти

роҳате кунад, ки ба ҳамсоягони вай расад, то осуда шаванд ва он ки ба вай нохуш аз худ дур кунад, то ранҷур нашаванд ва қодири маъсияти ғайбат наяфтанд ва нияти он кунад, ки димоғро қувват диҳад, то софӣ шавад ва бар фикру зикр қодиртар шавад, ин ва амсоли ин ният фарозояд касеро, ки қасди хайрот бар вай ғолиб бувад ва аз ин ҳар яке қурбате бувад ва бузургони салаф чунин будаанд, ки қасд кардаанд, то эшонро бар нон хӯрдан ва ба таҳоратҷой шудан ва бо аҳл сӯҳбат кардан дар ҳар яке нияте бувад: ки ҳеч чиз холӣ аз он нест, ки на сабаби хайре аст. Чун он хайр мақсуди худ созад, он савоб ҳосил ояд, чунон ки аз сӯҳбати аҳл нияти фарзанд кунад, ки такассури уммати Мустафо салавотуллоҳу алайҳи бувад ва нияти роҳати аҳл кунад ва нигоҳ дошти эшон ва хеш аз маъсият. Ва Суфёни Саврӣ як рӯз ҷома бошгуна дарпӯшида буд, вайро гуфтанд, даст фаро кард, то рост кунад, пас бозистод ва гуфт: «Ин барои Худой дарпӯшидам, нахоҳам, ки на барои Худой бигардонам». Ва Закариё алайҳиссалом ҷое муздур буд, қавме дар наздики вай шуданд ва нон мехӯрданд, эшонро нагуфт, ки бихӯред, то тамом бихӯрданд, он гоҳ бигуфт: «Агар тамом нахӯрдаме, аз кори эшон оҷиз омадаме ва тамом накардаме ва аз барои суннати фаризае даст бидоштаме. Суфёни Саврӣ нон мехӯрд: яке дар шуд, вайро нагуфт бихӯр, то тамом бихӯрд, пас гуфт: «Агар на он будӣ, ки вом карда будам, туро гуфтаме бихӯр». Ва гуфт: «Ҳар кӣ касеро гӯяд, ки бихӯр ва ба дил онро кореҳ бошад, агар он кас нахӯрад, як базаҳ бикард ва он нифоқ аст ва агар бихӯрад, ду базаҳ кард: яке нифоқ ва дигар он ки вайро дар хӯрдани чизе афканад, ки агар донистӣ, нахӯрдӣ, бо вай хиёнат кард».

### (Пайдо кардани он ки ният дар ихтиёр наёяд)

**Бидон, ки** марди салимдил чун бишунавад, ки дар ҳар мубоҳе нияте мумкин аст, бошад, ки ба дил ё ба забон гӯяд, ки ният кардам, ки никоҳ кунам барои Худой ё нон хӯрам барои Худой ё дарс кунад ё маҷлис барои Худой ва пиндорад, ки ин ният бувад, ин ё ҳадиси забон бувад ё ҳадиси нафс, ки ният кашише ва майле бошад, ки дар дил падид ояд, ки он мар варо дар кор дорад чун мутақозӣ, ки илҳоҳ кунад, то тан ба иҷобати он бархезад ва он кор бикунад ва ин он вақт пайдо ояд, ки ғараз падидор ояд ва ғолиб шавад, чун ин мутақозӣ набошад, ният ба ҳадис чунон бувад, ки касе сер бувад, гӯяд ният кардам, ки гурусна бошам, ё аз касе фориғ бувад, гӯяд, ки вайро дӯст дорам ва ин муҳол бувад, ҳамчунин касе, ки шаҳват вайро фаро сӯҳбат дорад, гӯяд ният кардам, ки сӯҳбат барои фарзанд

кунам, беҳуда бувад ва чун боиси вай бар ақди шаҳват бувад, гӯяд ният кардам, ки ақд барои суннат кунам, ин беҳуда бувад, балки бояд ки аввал имон ба шаръ қавӣ бошад, он гоҳ дар ахбор, ки омадааст дар савоби никоҳ ба сабаби фарзанд тааммул кунад, то ҳирси он савоб дар ботини вай ҳаракат кунад, чунон ки вайро фаро никоҳ дорад, он гоҳ ин худ ният бувад, бе он ки вай бигӯяд ва ҳар кӣҳирси фармонбардорӣ вайро бар пой ангехт, то дар намоз истод, ин худ ният бувад, ба забон гуфтан, ки ният кардам, беҳуда бувад, чунон ки гурусна гӯяд, ки нон хӯрам, барои гуруснагӣ беҳуда бувад. Ки чун гурусна бувад, худ хӯрдан барои он бошад ночор ва ҳар ҷое, ки ҳаззи нафс падид ояд, нияти охират душхор фароз ояд: магар ки кори охират бар ҷумла ғолиб афтода бошад. Пас мақсуд он аст, ки ният он аст, ки ба дасти ту нест, ки ният хостааст, ки фаро кор дорад ва кори ту ба қудрати ту ҳаст, то агар хоҳӣ, бикунӣ ва агар нахоҳӣ, накунӣ, аммо хости ту ба дасти ту нест, то агар хоҳӣ, хоҳӣ ва агар нахоҳӣ, нахоҳӣ, бал хост бошад, ки офаринад ва бошад, ки наёфаринад ва сабаби падид омадани вай он бувад, ки туро эътиқод афтад, ки ғарази ту дар ин ҷаҳон ё дар он ҷаҳон дар коре бастааст, то бошад, ки хоҳони он гардӣ; ва касе ки ин асрор надонист, фавоиди бисёр тоат даст бидорад, ки ният ҳозир наёбад.

Ибни Сирин бар ҷанозаи Ҳасани Басрӣ намоз накард ва гуфт: «Ният намеёбам». Суфёни Савриро гуфтанд бар ҷанозаи Ҳумод ибни Сулаймон намоз накунӣ ва аз уламои Куфа буд? Гуфт: «Агар ният бувад, кардаме». Ва касе аз Товус дуо хост. Гуфт: «То ният фароз ояд ва чун аз вай ривояти ҳадис хостандӣ, будӣ, ки накардӣ ва вақт будӣ, ки ногоҳ ривоят кардӣ ва гуфтӣ дар интизори ният бошам, то фароз ояд». Ва яке мегуфт моҳест, то дар онам, ки ният дуруст кунам дар ибодати фулон бемор, ҳанӯз нашудааст.

Ва дар ҷумла то ҳирси дин бар касе ғолиб набувад, вайро дар ҳар хайре ният фароз наёяд, балки дар фароиз низ ба ҷаҳд фароз ояд ва бошад, ки то аз оташи дӯзах бознаандешад ва хештанро бад-он натарсонад, фароз наёяд. Ва чун касе ин ҳақоиқ бидонист, бошад, ки фазоил бигузорад ва ба мубоҳот шавад, ки дар мубоҳ ният ёбад: чунон ки касе дар қассос ният ёбад ва дар афв наёбад, қассос дар ҳаққи вай фозилтар бошад ва бошад, ки нияти намози шаб наёбад ва нияти хоб ёбад, то бомдод пагоҳ бархезад, хоб вайро фозилтар, балки агар аз ибодат малул шавад ва донад, ки агар соате бо аҳли хеш тафарруҷ кунад ё бо касе ҳадис ва таййибат кунад, нишоти вай бозояд, он тайибат вайро фозилтар аз ин ибодати бо малол. Абӯддардо мегӯяд: «Ман гоҳ гоҳ хештанро ба лаҳву осоиш диҳам, то

нишоти ҳақ бозояд». Алӣ разийаллоҳу анҳу мегӯяд: «Чун дилро бардавом ба карра фаро коре дорӣ, нобино шавад»; ва ин ҳамчунон бувад, ки табиб бошад, ки беморро гӯшт диҳад — агарчи маҳрур бувад — то қуввати вай бозояд ва тоқати дору дорад ва касе дар сафи қаттол ба ҳазимат шавад[1], то хасм аз паси ӯ биравад ва он гоҳ ногоҳ баргардад ва бар вай занад ва устодон чунин ҳилатҳо бисёр кунанд, дар роҳи дин ҳама ҷангу мунозира аст бо нафс ва бо шайтон ва ба талаттуф ва ба ҳилат ояд ва он наздики бузургони дин писандида ояд, агарчи уламои ноқис роҳ бад-он набаранд.

## – ФАСЛ –
## (Бандаи писандида ҳар чӣ кунад барои Худой кунад)

Чун бидонистӣ, ки маънии ният боиси он аст бар амал, бад-он ки кас бувад, ки боиси вай бар тоат бими дӯзах аст ва кас бувад, ки боиси вай неъмати биҳишт аст ва ҳар кӣ коре барои биҳишт кунад, бандаи шикаму фарҷ аст, худро мекушад, то ҷое афтад, ки кори шикам ва фарҷ муҳайё дорад ва он ки барои бими дӯзах кунад, чун бандаи бад аст, ки илло аз бим кор накунад ва ин ҳар дуро барои Худои таъоло бас коре нест, балки бандаи писандида он бувад, ки он чи кунад, барои Худой кунад, на барои биҳишту дӯзах ва масали он чунон бувад, ки ба маъшуқи хеш нигарад, барои маъшуқ нигарад, на барои он то маъшуқ вайро симу зар диҳад, он ки барои симу зар нигарад, мақсуди вай симу зар аст. Пас, ҳар кӣҷамолу ҷалоли ҳазрати Илоҳият маҳбуб ва маъшуқи вай нест, аз вай чунин ният сурат набандад ва он кас, ки чунин шуд, ибодати вай тафаккур бувад дар ҷамоли ҳақ ва муноҷот бувад бо вай, агар тоате кунад, низ барои он кунад, ки фармон бурдани маҳбуб низ дӯст дорад ва он ки хоҳад, ки танро низ риёзат диҳад ва дар бандагӣ ва агар маъсияте даст бидорад, аз он бидорад, ки донад, ки мутобеъати шаҳавот вайро ҳубоб кунад аз лаззати мушоҳидат ва муноҷот ва ориф ба ҳақиқат ин бувад.

Аҳмад ибни Хазруя ҳақро субҳонаҳу ва таъоло ба хоб дид, ки гуфт: «Ҳама мардумон аз ман металабанд, магар Бӯязид, ки маро металабад», Шиблиро ба хоб диданд, гуфтанд: Худои таъоло бо ту чӣ кард? Гуфт: «Бо ман итоб кард, ки як роҳ бар забони ман бирафт, ки: чӣ зиён аст пеш аз он ки биҳишт фавт шавад». Гуфт: «На, чӣ зиён аст беш аз он ки дидори ман фавт шавад?» Ва ҳақиқати ин дӯстӣ ва ин лаззат дар асли муҳаббат гуфта ояд, иншоаллоҳи таъоло.

---

[1] Ҳазимат: фирор дар ҷанг.

## Боби дуввум
## (Дар ихлос ва фазилату ҳақиқат ва дараҷоти он)

Аммо фазилати ихлос: бидон, ки Худои таъоло гуфт: «Ва мо амиру илло *лийаъбудуллоҳа махлисина лаҳу-д-дина*». Ва гуфт: «*Ало лиллоҳи-д-дину-л-холисун*», гуфт: «Халқро нафармудаанд, илло ибодат ба ихлос ва дини холис Худойросту бас». Ва расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт, ки: «Худои таъоло мегӯяд, ихлос сиррест аз асрори ман, дар дили бандае, ки вайро дӯст дорам, ниҳодаам». Ва Муозро гуфт, ки: «Амал ба ихлос кун, то андаке кифоят бувад». Ва ҳар чиз, ки дар дами риё овардаем, ҳама дар ихлос аст, ки назари халқ яке аз сабабҳост, ки ихлосро бибарад ва сабабҳои дигар низ ҳаст. Ва Маъруфи Кархӣ хештанро ба тозиёна мезад ва мегуфт: «Йо нафсу ухлус махаллуси — ихлос кун, то халос ёбӣ». Ва Абӯсулаймон мегӯяд: «Хунук он ки як хутва[1] дар ҳама умр ба ихлос вайро дуруст ояд, ки бад-он ҷуз Худойро таъоло нахоста бошад». Ва Абӯайюби Сиҷистонӣ мегӯяд: «Ихлос дар ният душхортар аз асли ният. Ва якеро ба хоб диданд, гуфтанд: Худои таъоло бо ту чӣ кард? Гуфт: «Ҳар чӣ барои вай карда будам, дар каффаи ҳасанот дидам, то як дона нор, ки аз роҳе баргирифта будам ва то гурбае, ки дар хонаи мо бимурда буд; ва як риштаи абрешим, ки дар кулоҳи ман буд дар каффаи саййиъот дидам: ва харе мурда буд маро қимати он сад динор; он дар каффаи ҳасанот надидам, гуфтам эй субҳоналлоҳ, гурбае дар ҳасанот буд ва харе набуд?» Гуфтанд: он ҷо шуд, ки фиристодӣ: чун шунидӣ, ки бимурд, гуфтӣ: аллаънатуллоҳ ва агар гуфтӣ фисабилиллоҳ бозёфтӣ; ва садақае бидодам барои Худой, валекин мардумон менигариданд, он назари мардумон маро хуш омад: он на маро буд ва на бар ман, Суфёни Саврӣ гуфт: «Давлате бузург ёфт, ки он на бар вай буд». Яке мегӯяд ба ғазо мешудам дар дарё, рафиқе аз они мо тубрае мефурӯхт, гуфтам бихарам ва ба кор медорам ва ба фулон шаҳр бифурӯшам, суде бувад, он шаб ба хоб дидам, ки ду шахсе аз осмон фуруд омадандӣ, яке дигарро гуфт, ки: бинавис номи ғозиёнро ва бинавис, ки фулон ба тамошо омадааст ва фулон ба тиҷорат омадааст ва фулон ба риё омадааст ва он гоҳ дар ман дарнигарист ва гуфт, ки: бинавис, ки фулон ба тиҷорат омадааст, гуфтам: Аллоҳ, Аллоҳ дар кори ман назаре кун, ки ман ҳеч чиз надорам ба бозоргонӣ, чӣ гуна омадам, ман барои Худой омадаам, гуфт: «Ё шайх, он тубра на барои суд харидӣ?» Гуфт: «Ман бигиристам ва гуфтам: зинҳор ман бозоргон наям», он дигарро гуфт бинавис ба ғазо омадааст дар

[1] Гом, қадам.

роҳтубрае харид, то суд кунад, то Худои таъоло ҳукми вай бикунад, чунон ки хоҳад ва аз ин гуфтаанд, ки: ихлоси як соат наҷоти абадист, валекин ихлос азиз аст ва гуфтаанд, ки: илм тухм аст ва амал заръ ва ихлос оби он.

Ва дар бани Исроил обиде буд, вайро гуфтанд: фулон ҷой дарахте аст ва қавме онро мепарастанд ва ба Худой гирифтаанд, хашмнок шуд ва бархост ва табар бар дӯш ниҳод, то он дарахт бияфканад, иблис дар сурати пире дар роҳи вай омад ва гуфт: «Куҷо меравӣ?» Гуфт: «Он дарахт биканам, то Худойро парастанд». Гуфт: «Ман нагузорам» ва бо вай дар ҷанг истод, обид вайро бар замин зад ва бар синаи вай нишаст, иблис гуфт даст бидор, то як сухан бигӯям, даст бидошт. Гуфт: «Ё обид, Худойро пайғомбарон ҳастанд, агар мебоистӣ кандан эшонро фиристодӣ, туро бад-ин нафармудаанд, макан». Гуфт: «Лобуд биканам». Гуфт: «Нагузорам», дар ҷанг омаданд, дигарбора вайро бияфканд, гуфт: «Бигузор, то як сухани дигар бигӯям, агар писандида наёяд, пас ҳар чӣ хоҳӣ бикун». Гуфт: ту марди дарвешӣ ва обид ва маунати ту мардумон мекашанд; агар туро чизе бошад, ки ба кор барӣ ва бар обидони дигар нафақа кунӣ, беҳтар аз он дарахт кандан, ки агар он биканӣ, эшон дигаре бикоранд ва эшонро ҳеч зиён набувад, даст бидор, то ҳар рӯз ду динор дар зери болиши ту ниҳам, обид гуфт: «Рост мегӯяд, яке аз он ба садақа диҳам ва яке ба кор барам, беҳтар аз он ки ин дарахт бибуррам ва маро бад-ин нафармудаанд ва ман на паёмбарам ва ё бар ман воҷиб аст», пас бар ин бозгашт, дигар рӯз бомдод ду динор дид, баргирифт, рӯзи дигар ду динор дид, баргирифт, гуфт: «Нек омад, ки ман ин дарахт накандам», рӯзи саввум ҳеч надид, хашмгин шуд ва табар баргирифт, иблис пеш омад ва гуфт куҷо? Гуфт: «Он дарахт биканам». Гуфт: «Дурӯғ гӯӣ ва ба Худой, ки ҳаргиз натавонӣ канд», дар ҷанг омаданд, обидро бияфканд, чунон ки дар дасти вай чун гунҷишке буд, гуфт: «Бозгард, вагарна ҳамакнун сарат бибурам, чун гӯспанд», гуфт: «Даст бидор, то биравам, валекин бигӯй, то он ду бор чаро ман беҳтар омадам ва ин бор ту?» Гуфт: «Он вақт барои Худои азза ва ҷалла хашмгин будӣ, маро мусаххари ту кард, ки ҳар кӣ коре барои Худой кунад, моро бар вай даст набувад, ин бор барои хештан ва барои дунё хашмгин шудӣ ва ҳар кӣ табаъи ҳавои хеш бувад бо мо барнаёяд».

### (Ҳақиқати ихлос)

**Бидон, ки** чун ният бишинохтӣ, ки боис бар амали вай аст ва мутақозии вай аст, он мутақозӣ, агар яке бувад онро холис гӯянд ва чун ду

бошад, омехта бошад ва холис набувад, масалан ҳар кӣ рӯза дорад барои Худои таъоло, валекин парҳез аз хӯрдан низ мақсуд бувад барои тандурустӣ, ё каммауннатӣ мақсуд бувад низ, ё он ки ӯро дар табах ва таом сохтан ранҷ нарасад, ё он ки коре, то бад-он пардозад: ё хобаш нагирад ва коре битавонад кард; ё бандае озод кунад, то аз нафақаи вай бираҳад, ё аз хӯи бади вай бираҳад; ё ҳаҷ кунад, то дар роҳҳавӣ ва тандуруст шавад, ё тамошо кунад ва шаҳрҳо бинад, ё асбоб ва зиёъ нигоҳ тавонад дошт, то азиз ва мӯҳташам бошад, ё дарс ва маҷлис кунад, то аз ранҷи хомӯшӣ бираҳад ва дилтанг нашавад, ё мусҳаф нависад, то хаташ мустақим шавад, ё ҳаҷ пиёда кунад, то киро[1] суд бошад, ё таҳорат кунад, то хунук шавад ва покиза гардад, ё ғусл кунад, то хушбӯй шавад, ё дар масҷид эътикоф гирад, то киро ҷояш набояд дод, ё соилро садақа диҳад, то аз иброми вай бираҳад, ё дарвешеро чизе диҳад, ки аз манъи вай шарм медорад, ё ба аёдати бемор шавад, то чун вай бемор шавад, ба аёдати вай оянд ва бо вай итоб накунанд ва озор нагиранд, ё хайре кунад, ки ба салоҳ маъруф шавад, ин риё бошад ва ҳукми риё гуфтаем, аммо ин ҳама андешаҳо ихлосро ботил кунад, агар андак бувад ё бисёр, балки холис он бувад, ки дар вай нафсро ҳеч насиб набувад, балки барои Худои таъоло бувад у бас, чунон ки аз расул салавотуллоҳу алайҳи пурсиданд, ки ихлос чист? Гуфт он ки гӯӣ: «Раббийаллоҳу сумма тастақиму камо умирта — гӯӣ Худову бас ва роҳи рост гирӣ, чунон ки фармудаанд». Ва аз ин гуфтаанд, ки: ҳеч чиз саъбтар ва душхортар аз ихлос нест ва агар ҳама умр як хутва ба ихлос дуруст шавад, умеди наҷот бувад? Ва ба ҳақиқат коре софӣ ва халос аз миёни ағроз ва сифоти башарият берун овардан, ҳамчун берун овардани шер аст аз миёни фарсу дам[2], чунон ки гуфт: «Мин байни фарсин ва даммин лабанан холисан сойиған ли-ш-шорибина», пас илоҷ ин аст, ки дил аз дунё гусаста кунад, то дӯстии Ҳақ таъоло ғолиб шавад ва чун ошиқе шавад, ки ҳар чӣ хоҳад, барои маъшуқ хоҳад: ин кас, агар таом хӯрад ё ба қазои ҳоҷат шавад, масалан мумкин бувад, ки ихлос тавонад кард андар он ва он ки дӯстии дунё бар вай ғолиб бувад дар намозу рӯза ихлос душхор тавонад кард, ки ҳама аъмоли сифати дил гирад ва бад-он ҷониб майл кунад, ки дил бад-он майл дорад ва ҳар кӣҷоҳ бар вай ғолиб шуд, ҳама ковҳои вай рӯй дар халқ оварад, то бомдод, ки рӯй бишӯяд ва ҷома дарпӯшад, барои халқ бошад ва ихлос дар ҳеч кор душхортар аз он нест, ки дар маҷлису дарс ва ривояти ҳадис ва он чи рӯй дар халқ дорад, ки бештар он бувад, ки боиси он қабули халқ бувад, ё бад-он омехта

---

[1] Кироя.

[2] Фарс ва дам: саргин ва хун.

бувад, он ки қасди қабул чун қасди тақарруб бувад, ё қавитар бувад, ё заифтар, аммо аз он андеша софӣ доштан, бештари уламо оҷизанд, илло аблаҳон, ки пиндоранд, ки мухлисанд ва бад-он фирефта мешаванд ва айби хеш нашиносанд, балки бисёрии зиракон аз ин оҷиз бошанд: яке аз пирон мегӯяд: сесола намоз қазо кардам, ки ҳама дар сафи пешин карда будам. Лекин як рӯз дертар расидам, дар сафи бозпасин бимондам, дар ботини худ хиҷлате ёфтам аз мардумон, ки гӯянд, ки дер омадааст, бидонистам, ки шурби ман ҳама аз назари мардумон будаст, ки маро дар сафи пешин. Пас, ихлос он аст, ки бидонистани он душхор аст ва кардани он душхортар ва ҳар чӣ ба ширкат аст, бе ихлос аст ва нопазируфта аст.

## – ФАСЛ –
## (Ғаш дар ибодат чаҳор дараҷа дорад)

**Бидон, ки** гуфтаанд зиракон, ки: ду ракъат намоз аз олиме фозилтар аз ибодати яксолаи ҷоҳил, барои он ки ҷоҳил офоти амал надонад ва омехтагии вай ба ағроз надонад ва ҳамаро холис пиндорад, ки ғаш дар ибодат ҳамчун ғаш аст дар зар, ки баъзе бошад, ки сайрафе низ дар ғалат афтад, илло сайрафии устод, аммо ҳама ҷоҳилон худ пиндоранд, ки зар он бошад, ки зард бувад ва сурати зар дорад.

Ва ғаш дар ибодат, ки ихлосро бибарад, баъзе пӯшидатар ва ғомизтар аст ва ин дар риё сурат кунем, то пайдо шавад: **дараҷаи аввал** он ки банда намоз ҳамекунад, қавме фаро расанд, шайтон гӯяд некӯтар кун, то маломат накунанд ва ин худ зоҳир аст, **дараҷаи дуввум** он ки ин бишиносад ва аз ин ҳазар кунад, шайтон гӯяд некӯтар кун, то ба ту иқтидо кунанд ва туро савоб бошад ба иқтидо кардани эшон: ва бошад, ки ин ишва бихӯрад ва надонад, ки савоби иқтидо он вақт бошад, ки нури хушуъи вай ба дигарон сироят кунад, аммо чун хошеъ набошад ва дигарон чунон пиндоранд, эшонро савоб бувад ва вай ба нифоқи хеш маъхуз бувад, **дараҷаи саввум** он ки бидониста бошад, ки дар хилват бар хилофи мало намоз кардан нифоқ аст, хештанро дар хилват бар он рост биниҳад, ки намоз некӯ кунад, то дар мало ҳамчунон тавонад кард ва ин ғомизтар аст ва ҳам риёст, валекин ин рӯйу риё вайро дар хештан мебояд, ки аз хештан шарм медорад, ки дар танҳоӣ мухолифи ҷамъ бошад, барои он ки дар мало некӯ кунад, дар танҳоӣ низ чунон мекунад ва пиндорад, ки аз риёи мало бираст ва ба ҳақиқати худ дар танҳоӣ низ муроъӣ бошад, **дараҷаи чаҳорум** ва ин пӯшидатар аст он ки: бидонад, ки хушуъ дар холо ва мало барои халқ ба кор наёяд. Шайтон вайро гӯяд аз азамати

Ҳақтаъоло бозандеш, магар намедонӣ, ки куҷо истодаӣ, то бозандешад ва хошеъ шавад ва дар чашми мардумон ороста шавад, агар чунон аст, ки дар хилват инчунин хотир бар дили вай ба одат медарнаёяд сабаби ин риёст, валекин шайтон вайро бад-ин даст берун оварад, то пӯшида бимонад, чун аз азамати он вақт ёд оварад, ки халқро бинад, ба кор наёяд, балки бояд ки назари ҳама халқ ва назари сутуре наздики вай баробар бошад, агар ҳеч фарқ ёбад, ҳанӯз аз риё холӣ нест. Ин мисол дар риё бигуфтем, дар ағрози дигар, ки пеш аз ин бигуфтаем, ҳамчунин талбиси бисёр аст, ҳар кӣ ин дақоиқ нашиносад, муздури бе музд бувад, ҷон меканад ва он чи мекунад, зоеъ аст ва дар ҳаққи вай аст ин: «Ва бадолаҳум миналлоҳи мо лам йакуну йаҳтасибуна»[1].

### – ФАСЛ –
### (Нияти омехтае аз савоб холӣ набошад)

**Бидон, ки** чун ният омехта шуд, агар риё ё ғаразе дигар ғолиб бар бувад аз нияти ибодат, ин сабаби уқубат бувад ва агар бо вай баробар бувад, на сабаби уқубат бувад на сабаби савоб ва агар заифтар бувад, амал аз савоб холӣ набошад ва ҳарчанд, ки ахбор ишорат бад-он мекунад, ки чун ширкатояд, гӯянд бирав ва музд аз он кас талаб кун, ки барои вай кардӣ, валекин зоҳир наздики мо он аст, ки бад-ин он мехоҳад, ки чун ҳар ду қасд баробар бувад, музд набувад, чун талаб кунад, гӯянд аз он кас талаб кун ва он ҷо, ки хабар далели уқубат аст, мурод он бошад, ки ҳама қасди риё бошад, ё он ғолибтар бошад, аммо чун боиси асле қасди тақарруб бошад ва он дигар заиф бувад, набояд, ки бе савоб бувад, агарчи савоб ба дараҷаи он ки холис бошад, нарасад. Ва ин ихтиёр ба ду далел мекунем, **яке он ки** моро ба бурҳон маълум шудааст, ки маънии уқубат дурии дил аст аз шоистагии ҳазрати Илоҳият ва он аст сабаби он ки бо оташи ҳиҷоб сӯхта шавад ва қасди тақарруби тухми саодат аст ва қасди дунё тухми шақоват аст ва иҷобати ин ду қасди мадад додани эшон аст ва яке вайро дур ҳамекунад ва яке наздик, чун баробар бошад? Ва ба яке ба бадасте[2] дур гардад аз он ва ба он дигар наздик гардад, боз он ҷой шавад, ки бувад ва агар бинем, бадаст наздик гардад, хусроне ва буъде ҳосил ояд ва агар ним бадаст дур гардад, наздикӣ намонад: чун бемор, ки ҳарорате бихӯрад ва буруддат ҳам чандон бихӯрад, баробар шавад ва агар камтар хӯрад, чизе аз ҳарорат бияфзояд ва агар на чизе аз ҳарорат камтар шавад. Ва ин маъсият ва тоат дар

---

[1] Ошкор шуд эшонро аз Худо чизҳое, ки ҳеч гумони онро намекарданд.

[2] Бадаст: ваҷаб.

равшанӣва торикии дил ҳамчун асари доруҳост дар маҷоз, ки як зарра аз вай зоеъ нашавад ва батар аз вай адли руҷҳон ва нуқсони он пайдо шавад, «Фаман йаъмалу мисқола зарратин хайран йараҳу» ин бошад, аммо ҳазм эҳтиёт аст, ки бошад, ки шурби ғараз қавитар бувад, вай заифтар пиндорад ва саломат дар он бувад, ки олати ғараз нест гардонад. Ва **далели дигар** он, ки бо ҷимоъ, агар касе дар роҳи ҳаҷ тиҷорате дорад, ҳаҷҷи вай зоеъ набувад, лекин савоби вай чун савоби мухлис набошад, валекин чун фазл асли вай аст ва он дигар табаъ аст, савоби вайро ба ҷумла ҳабта накунад, агарчи нуқсоне орад ва агар касе ғазо барои Худои таъоло мекунад, валекин аз ду ҷониб метавон шуд, ки яке тавонгаранд ва ғанимат бисёр бошад аз эшон ва яке аз дарвешон ба ҷонибн тавонгарон шавад, набояд ки ғазои вай ҳабта шавад ба ҷумлагӣ, ки одамӣ аз он холӣ набошад, ки дар хештан фарқе ёбад ё наёбад валъиёзу биллоҳ, агар ин шарт бувад, дарёфтани савоб бим бувад, ки бад-ин шарт ҳеч амале дуруст наёяд, хосса маълиси дарс ва тасниф ва он чи рӯй дар халқ дорад, ки то касеро ба як роҳ аз хештан фаро наситонад, аз ин холӣ набошад, ки масалан таснифи вай ба дигаре изофат кунанд ва сухани вай бар дигаре банданд, ки аз он огоҳӣ ёбад, агарчи он огоҳиро кореҳ бошад.

## Боби саввум
## (Дар сидқ)

**Бидон, ки** сидқ ба ихлос наздик аст ва дараҷаи вай бузург аст ва ҳар кӣ ба камоли он расад, номи вай сиддиқ аст ва Худои таъоло дар Қуръон бар вай сано кардааст ва гуфта: «Риҷолун садақу мо ъоҳидуллоҳа ъалайҳи»[1]. Ва гуфт: «Лийасъала-с-содиқина ъан сидқиҳим»[2] ва расулро салавотуллоҳу алайҳи пурсиданд, ки: камол дар чист? Гуфт: «Гуфтор ба ҳақ ва кирдор ба сидқ»: пас маънии сидқ шинохтан муҳим аст ва маънии сидқ ростӣ аст ва ин сидқу ростӣ дар шаш чиз бувад, ҳар кӣ дар ҳама ба камол расад, вай сиддиқ бувад:

**Сидқи аввал дар забон аст**, ки ҳеч дурӯғ нагӯяд, на дар хабар, ки аз гузашта диҳад ва аз ҳоли хеш, на дар ваъда, ки диҳад дар мустақбал, ки пеш аз ин гуфтаем, ки дил аз забон сифат гирад, аз сухани каҷ гуфтан каҷ гардад; ва аз рост рост гардад; ва камоли ин сидқ ба ду чиз аст: **яке** он ки ба таориз низ нагӯяд, чунон ки гӯӣ рост гӯяд ва касе чизи дигар фаҳм кунад! Валекин ҷое бувад, ки рост гуфтан маслиҳат набошад, чунон ки дар

[1] Мардоне, ки бар паймон бо Худо рост истоданд.
[2] То Худой бипурсад ростгӯёнро аз ростии эшон.

ҳарб ва миёни ду зан ва дар сулҳ додани мардумон дар дурӯғ рухсат аст, лекин камол он аст, ки дар чунин ҷой то тавонад таъриз кунад ва сареҳ нагӯяд, пас агар гӯяд, чун содиқ бувад ва қасду ният барои Худои таъоло бувад ва барои маслиҳат гӯяд, аз дараҷаи сидқ наяфтад; **камоли дуввум** — он ки дар муноҷот бо Ҳақ таъоло сидқ аз худ талаб кунад: чун гӯяд ваҷҷаҳту ваҷҳийа ва рӯи дили вай бо дунё бувад, дурӯғ гуфта бошад ва рӯй ба Худои таъоло наёварда бошад ва чун гӯяд: ийока наъбуду, яъне, ки бандаи туам ва туро мепарастам ва он гоҳ дар банди дунё бувад, ё дар банди шаҳавот бувад ва шаҳавот зери дасти вай набошад, балки вай зери дасти шаҳавот бувад, дурӯғ гуфта бошад, ки вай бандаи он аст, ки дар банди он аст ва аз ин гуфт расул — салавотуллоҳу алайҳи: «Нафсу ъабду-д-дирҳими ва таъсу абду-д-динори», вайро бандаи зару сим хонад; балки то аз ҳама дунё озодӣ наёбад, бандаи ҳақ нашавад ва тамомии ин озодӣ ва ҳуррияти он бувад, ки аз худ низ озод шавад, чунон ки аз халқ озод шуд ва бад-он чи бо вай кунад, розӣ бувад ва ин тамом сидқ бувад дар бандагӣ ва касро, ки ин набувад, ном сиддиқ набувад, балки ном содиқ низ набошад.

**Сидқи дуввум дар ният бувад**, ки ҳар чӣ бад-он тақарруб кунад, ҷуз Худои таъоло нахоҳад бад-он ва омехта накунад, ин ихлос бувад ва ихлосро низ сидқ гӯянд, ки ҳар кӣ дар замири вай андешаи дигар бошад, ҷуз тақарруб, козиб бувад дар ибодат, ки менамояд.

**Сидқи саввум дар азм бувад**, ки касе азм кунад, ки агар вайро вилояте бошад, адл кунад ва агар моле бошад, садақа бидиҳад ва агар касе падид ояд, ки ба вилоят ё ба маҷлис ё ба тадрис авлотар бувад, таслим кунад ва ин азм гоҳ бувад, ки қавӣ ва ҷозим бувад ва гоҳ бувад, ки дар вай заифӣ ва тардиде бошад: он қавии бе тардидро сидқи азм гӯянд, чунон ки гӯянд ин шаҳват козиб аст, яъне асле надорад ва содиқ аст, яъне қавӣ аст ва сиддиқ он бувад, ки ҳамеша азми хайрот дар хештан ба ғояти қувват ёбад, чунон ки Умар гуфт разийаллоҳу анҳу, ки: маро гардан бизананд дӯсттар аз он дорам, ки амир бошам бар қавме, ки Абӯбакр дар он миён буд, ки вай азми қавӣ ёфт аз хештан бар сабр кардан бар гардан задан ва кас бошад, ки агар вайро мухаййар кунанд миёни куштани вай ва миёни куштани Абӯбакр, ҳаёти худ дӯсттар дорад ва чанд фарқ бувад миёни ин ва миёни он, ки куштани хеш бар амирии Абӯбакр дӯсттар дорам?

**Сидқи чаҳорум дар вафо бувад ба азм**, ки бошад, ки азм қавӣ бувад бар он, ки дар ҷанг ҷон фидо кунад ва чун муқаддаме падид ояд, вилоят таслим кунад, валекин чун бад-он вақт расад, нафс тан дарнадиҳад ва андар ин гуфт: «Риҷолун садақу мо ъоҳидуллоҳа ъалайҳи», яъне ба азми хеш вафо карданд ва хештан фидо карданд ва дар гурӯҳе, ки азм карданд,

ки мол базл кунанд ва бад-он вафо накарданд, чунин гуфт: «Ва минҳум ман ъоҳидуллоҳа лаина отайно мин фазлиҳи ланассаддақанна ва ланакунанна мина-с-солеҳина. Фаламмо отиҳум мин фазлиҳи бахилу биҳи»[1], то он ҷо ки гуфт: «Бимо кону якзибуна» эшонро козиб хонд андар ин ваъда;

**Сидқи панҷум** — он бувад, ки ҳеч чиз дар аъмол фаро нанамояд, ки ботини вай бад-он сифат набувад: масалан агар касе оҳиста равад ва дар ботини вай он виқор набувад, содиқ набувад ва ин сидқ ба рост доштани сирр ва алоният ҳосил ояд ва ин касеро бувад, ки сирр ва ботини вай беҳтар аз зоҳир бувад, ё ҳамчун зоҳир бувад ва аз ин гуфт расул — салавотуллоҳу алайҳи: «Бор Худоё, сарирати ман беҳтар аз алоният гардон ва алонияти ман некӯ кун», ҳар кӣ бад-он сифат набувад, дар далолат кардани зоҳир бар ботин козиб бувад ва аз сиддиқ бияфтад ва агарчи мақсуди вай риё набувад;

**Сидқи шашум** — он ки дар мақомоти дин ҳақиқати он аз хештан талаб кунад ва ба авоил ва завоҳири он қаноат накунад, чун зӯҳду муҳаббат ва таваккул ва хавфу риҷо ва ризову шавқ, ки ҳеч мӯъмин аз андаки ин аҳвол холӣ набувад, валекин заиф бувад, он ки дар ин қавӣ бошад, ӯ содиқ бувад, чунон ки гуфт: «Иннама-л-муъминуна-л-лазина оману биллоҳи ва расулиҳи сумма лам йартобу»[2], то он ҷо ки гуфт: «Увлайка ҳуму-с-содиқуна», пас касеро, ки имони вай тамомӣ бувад, вайро содиқ гуфт ва масали ин он бувад, ки касе аз чизе тарсад, нишони он бувад, ки меларзад ва рӯи вай зард бувад ва таому шароб натавонад хӯрд, агар касе чунин аз Худой битарсад, гӯянд ин хавфи содиқ аст, аммо агар гӯяд, ки аз маъсият метарсам ва даст аз он надорад, инро козиб гӯянд ва дар ҳама мақомот ҳамчунин тафовут бисёр аст.

Пас, ҳар кӣ дар ин ҳар шаш содиқ бувад ва он гоҳ ба камол бувад, вайро сиддиқ гӯянд ва он ки дар баъзе аз ин содиқ бувад, вайро сиддиқ нагӯянд, валекин дараҷаи вай ба қадри сидқи вай бувад.

## АСЛИ ШАШУМ

### (Дар муҳосабат ва муроқибат)

[1] Касоне аз эшон бо Худо паймон бастанд, ки чун ба онон аз фазли худ бибахшанд, садақа диҳанд ва аз некӯкорон бошанд. Пас Худо ба эшон аз фазли худ ғоят фармуд, бухл варзиданд.

[2] Мӯъминон он касонанд, ки ба Худо ва паёмбараш имон овbooрданд ва пас аз он шубҳа накарданд, ин чунин касон содиқон ва ростгӯёнанд.

**Бидон, ки** Худои таъоло мегӯяд: «Дар қиёмат тарозуҳо рост биниҳем ва бар ҳеч кас зулм накунем ва ҳар кӣ мисқоли як ҳабба хайр кардааст ё шарр биёварем ва дар тарозу ниҳем ва ҳисоби халоиқро мо кифоятем — «Ва назаъу-л-мувозина-л-қисти лийавми-л-қиёмати фало тазлим нафсун шайъан», пас чун ин ваъда бидод, халқро бифармуд, то дар ин ҷаҳон ба ҳисоби хеш назар кунанд ва гуфт: «Ва-л-танзур нафсун мо қаддамат лиғадин». Ва дар хабар аст, ки: «Оқил он аст, ки вайро чаҳор соат бувад: соате дар ҳисоби хеш кунад ва соате бо Ҳақ таъоло муноҷот кунад ва соате дар тадбири маоши хеш кунад ва соате бар он чи вайро аз дунё кардаанд, биёсояд». Ва амирулмӯъминин разийаллоҳу анҳу гуфт: «Ҳосибу анфусакум қабла ан туҳосибу — ҳисоби хеш бикунед, пеш аз он ки ҳисоби шумо бикунанд». Ва Худои таъоло мегӯяд: «Йо айуҳа-л-лазина оману асбиру ва собиру ва робиту — сабр кунед ва собиру бо нафс ва шаҳвати хеш нек бикӯшед, то беҳтар ояд ва робиту, пой бар ҷое бидоред дар ин ҷиҳод», пас аҳли басират ва бузургон ин бишинохтанд, ки дар ин ҷаҳон ба бозаргонӣ омадаанд ва муомилати эшон бо нафс аст ва суду зиёни ин муомилат биҳишту дӯзах аст, балки саодат ва шақовати абад аст, пас нафси худро ба ҷои анбоз биниҳодаанд ва чунон ки бо анбози аввал шарт кунанд, он гоҳ вайро гӯш доранд, он гоҳҳисоб кунанд ва агар хиёнат карда бошад, уқубат ва итоб кунанд, эшон низ бо нафси хеш бад-ин шаш мақом биистанд: мушоритат ва муроқибат ва муҳосибат ва муоқибат ва муҷоҳидат ва муотибат:

## Мақоми аввал — дар мушоритат

**Бидон, ки** чунон ки анбоз, ки мол ба вай диҳанд, ёвар аст дар ҳусули ранҷ, валекин бошад, ки хасм шавад, чун рағбати хиёнат кунад ва чунонки бо анбози аввал шарт бояд кард ва гӯш бояд дошт ба вай бардавом ва он гоҳ дар ҳисоб микос[1] бояд кард, нафс бад-ин авлотар: ки суди ин муомилат абадӣ бувад ва суди муомилати дунёӣ рӯзе чанд ва ҳар чӣ бинамонад, наздики оқил бе қадр аст, балки гуфтаанд: шарре, ки бимонад, беҳтар аз хайре, ки намонад; ва чун ҳар нафасе аз анфоси умр гавҳаре нафис аст, ки аз вай ганҷе метавон ниҳод ва рӯи ҳисоб ва микос авлотар, пас оқил он бувад, ки ҳар рӯз пас аз намози бомдод як соат ин корро дил фориғ кунад ва бо нафси хеш бигӯяд, ки маро ҳеч бизоат нест, магар умр ва ҳар нафасе, ки рафт, ба дил надорад, ки анфос маъдуд аст дар илми Худои таъоло ва наяфзояд албатта ва чун умр гузашт, тиҷорат

[1] Расидагӣ ба ҳисоб — мурофиа.

натавон кард ва кор акнун аст, ки рӯзгор танг аст ва дар охират рӯзгор фарох аст ва кор нест ва имрӯз рӯзи кори туст, ки Худой азза ва ҷалла умр дод ва агар аҷал даррасида, дар орзуи он будӣ, ки як рӯз мӯҳлат диҳанд, то кори хеш рост кунӣ, акнун ин мӯҳлат бидод, зинҳор эй нафс, то ин сармояро бузург дорӣ ва зоеъ накунӣ, ки набояд ки фардо, ки мӯҳлат набошад, ҷуз ҳасрат намонад; имрӯз ҳамон ангор, ки бимурдӣ ва дархостӣ, то як рӯзи дигар мӯҳлат диҳанд ва доданд, чи зиён бошад пеш аз он ки вақт зоеъ шавад ва саодати хеш аз вай ҳосил накунӣ? Ва дар хабар аст, ки: «Фардо ҳар рӯзеро, ки бисту чаҳор соат аст, бисту чаҳор соат хазина пеши банда ниҳанд, якеро дар боз кунанд, пурнур бинад аз ҳасанот, ки дар он соат карда бошад, чунон шодӣ ва роҳату нишот ба дили вай расад аз он ки, агар он шодӣ бар аҳли дӯзах қисмат кардандӣ, аз оташ бехабар шудандӣ ва ин шодӣ аз он бувад, ки донад, ки ин анвор василати қабули вай хоҳад буд наздики Ҳақ таъоло ва як хизонаи дигар дар боз кунанд, сиёҳ ва музлиму мукаддар ва ганде азим аз вай ҳамеояд, ки ҳама бинӣ аз он фароз ҳамегиранд ва он соати маъсият бошад, чандон ҳавлу хиҷлат ва ташвир ба дили вай расад, ки ба аҳли биҳишт қисмат кунанд, биҳишт бар ҳама мунағғас шавад; ва яке дигар дар боз кунанд, фориғ бувад, на зулмат ва на нур; ва он соате бошад, ки зоеъ карда бошад, чандон ҳасрату ғабн ба дили вай расад, ки касе бар мамлакате азим ва бар ганҷе бузург қодир буда бошад ва беҳуда бигузорад, то зоеъ шавад; ва ҳама умри вай як як соат бар вай арза кунанд. Пас, гӯяд[1]: ё нафс, ин чунин бисту чаҳор хизона имрӯз пеши ту ниҳоданд. Зинҳор то ҳеч фориғ нагузорӣ, ки ҳасрати онро тоқат надорӣ. Бузургон гуфтаанд: агар, ки аз ту афв кунанд, на савоб ва дараҷаи некӯкорон фавт шавад ва ту дар ғабни он бимонӣ? Пас, бояд ки аъзои хешро ҷумла ба вай супорад ва гӯяд: зинҳор то забон нигоҳ дорӣ ва чашм нигоҳ дорӣ ва ҳамчунин ҳафт андом, ки ин ки гуфтаанд, ки: дӯзахро ҳафт дар аст, дарҳои вай ин аъзои туст, ки ба ҳар яке аз вай ба дӯзах тавон шуд, пас маъосии ин аъзо ба ёд оварад ва таҳзир кунад; пас ӯро дар ибодате, ки дар ин рӯз тавонад кард, ба ёд оварад ва бад-он таҳриз кунад ва азм кунад ва битарсонад нафсро, ки агар хилоф кунад, вайро уқубат кунад, ки нафс ҳарчанд ҷумуҳ асту саркаш аст, валекин панд напазирад ва риёзат дар вай асар кунад; ва ин ҳама муҳосибат аст, ки пеш аз амал бошад, чунон ки Ҳақ таъоло гуфт: «Ва аъмалу анналлоҳа йаъламу мо фи анфусикум фа аҳзаруҳу»[2] ва расул гуфт: «Зирак он аст, ки ҳисоби хеш бикунад ва чунон кунад, ки пас маргро

---

[1] Мақсуд ин аст, ки шахсе пас аз намози бомдод ва андешаҳои пешин бо нафси худ чунин гӯяд.

[2] Бидонед он чиро дар нафси шумост, Худованд медонад, пас аз вай битарсед.

шояд». Ва гуфт: «Ҳар кор, ки пеш ояд, бияндешед, агар рост аст, бикун ва агар берохӣ аст, аз вай дур бош». Пас, ҳар рӯз бомдод нафсро ба чунин шарт ҳоҷат бувад, магар касе, ки рост биистод, он гоҳ низ ҳар рӯз аз кори нав холӣ набувад, ки дар он низ ба шарт ҳоҷат бувад.

## Мақоми дуввум — дар муроқибат

Ва маънии муроқибат посбонӣ ва нигоҳ доштан бувад ва чунон ки бизоат ба шарик супурданд ва бо вай шарт карданд, бояд ки аз вай ғофил намонанд ва гӯш ба вай медоранд, нафсро низ ба гӯш доштан ҳар лаҳзате ҳоҷат бошад, ки агар аз вай ғофил монӣ, бо сар табъи хеш шавад аз коҳилӣ ва шаҳват рондан. Ва асли муроқибат ин аст, ки бидонад, ки Худой азза ва ҷалла бар вай муталлеъ аст дар ҳар чӣ мекунад ва меандешад ва халқ зоҳири вай мебинанд ва Ҳақ таъоло зоҳиру ботини вай мебинад, ҳар кӣ ин бишинохт ва бар дили вай ин маърифат ғолиб шуд, зоҳиру ботини вай боадаб шавад: чи он ки бад-ин имон надорад, кофир аст ва агар имон дорад, далере азим аст мухолифат кардан ва Ҳақ таъоло мегӯяд: «Алам йаъълам биинналлоҳа йаро — намедонӣ, ки Худованди таъоло туро мебинад?». Ва он ҳабаше, ки расулро салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Гуноҳ бисёр дорам, маро тавба бошад?» Гуфт: «Бошад». Гуфт: «Дар он вақт, ки мекардам, ӯ медид?» Гуфт: «Дид». Гуфт: «Оҳ», як наъра бизад ва ҷон бидод. Ва расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Худойро чунон параст, ки ту вайро мебинӣ, агар натавонӣ, боре бидон, ки вай туро мебинад; ва ҷуз бад-он ки бидонӣ, ки вай бар ту рақиб аст, дар ҳама аҳвол кор рост наёяд»: чунон ки гуфт: «Инналлоҳа кона ъалайкум рақибан», балки тамомтар он бошад, ки бардавом дар мушоҳидаи вай бошӣ ва вайро мебинӣ, якеро аз пирон муриде буд, ки вайро аз дигар муридон муроот беш мекард, дигар муридонро ғайрат омад, мурғе ба ҳар яке дод, ки ин бикушед, чунон ки касе набинад? Ҳама ҷое танҳо шуданд ва бикуштанд он мурид мурғ бозовард, гуфт: «Чаро накуштӣ?» Гуфт: «Ҳеч ҷое наёфтам, ки куштаме, ки касе набинад, ки вай ҳама ҷо мебинад». Пас дараҷаи вай бад-ин маълум гардонид дигаронро, ки вай ҳамеша дар мушоҳида аст ва ба касе дигар илтифот намекунад. Ва чун Зулайхо Юсуфро алайҳиссалом ба худ даъват кард, аввал бархост ва он бутро, ки ба худоӣ дошт, рӯй бипӯшид, Юсуф алайҳиссалом гуфт: «Ту аз санге шарм медорӣ, ман аз офаридгори ҳафт осмону замин, ки мебинад шарм надорам?» Яке Ҷунайдро гуфт: «Чашм нигоҳ наметавонам дошт, ба чӣ нигоҳ дорам?» Гуфт: «Бад-он ки бидонӣ, ки назари Ҳақтаъоло

ба ту беш аз назари туст, бад-он кас» ва дар хабар аст, ки Худои таъоло гуфт, ки: «Биҳишти адн касонеро аст, ки чун қасди маъсият кунанд, аз азамати ман ёд оваранд, бинишинанд ва шарм доранд». Ва Абдуллоҳ ибни Динор гӯяд: «Бо Умар ибни Хаттоб разийаллоҳу анҳу дар роҳи Макка будам, ҷое фуруд омадем, ғуломи шубоне гӯспанд аз кӯҳ фуруд овард, Умар гуфт: як гӯспанд ба ман фурӯш, гуфт: ман бандаам ва ин мулки ман нест. Гуфт: хоҷаро гӯй, ки гург бибурд, вай чӣ донад? Гуфт: худой донад, агар вай надонад. Умар бигирист, хоҷаи вайро талаб кард ва ӯро бихариду озод кард ва гуфт: ин сухан туро дар ин ҷаҳон кард ва дар он ҷаҳон маро озод кунад иншоаллоҳи таъоло».

## – ФАСЛ –
## (Муроқибати сиддиқон ва муроқибати порсоён)

**Бидон, ки** муроқибат бар ду ваҷҳ аст: **яке** муроқибати сиддиқон аст, ки дили эшон ба азамати Ҳақ таъоло мустағриқ бувад ва дар ҳайбати вай шикаста бувад ва дар вай ҷои илтифот ба ғайр набошад, ин муроқибат кӯтоҳ бувад, чун дил рост биистод ва ҷавореҳ худ табаъ бувад, аз муноҷот бозмонад, ба маъосӣ чун пардозад? Вайро ба тадбиру ҳилат ҳоҷат набувад, ҷавореҳро нигоҳ дорад ва ин он бувад, ки расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Ман асбаҳа ва ҳумумуҳу ҳамму воҳидун кафоҳуллоҳу ҳумума-д-дунё ва-л-охирати — ҳар кӣ бомдод ба як ҳиммат хезад, ҳама корҳои вайро кифоят кунанд». Ва кас бошад, ки дин мустағриқ чунон бошад, ки бо вай сухан гӯӣ, нашунавад ва касе пеш фаро шавад, вайро набинад, агарчи чашм боздорад. Абдуллоҳ ибни Зайдро гуфтанд: ҳеч касро донӣ, ки вай аз халқ машғул шудааст ба ҳоли хеш? Гуфт: «Якеро донам, ки ин соат дарояд». Утбатулғулом даромад. Вайро гуфт: «Дар роҳ киро дидӣ?» Гуфт: «Ҳеч касро» ва роҳи вай дар бозор буд. Ва Яҳё ибни Закариё бар зане бигузашт, дасте ба вай зад, ба рӯй афтод, гуфтанд: чаро чунин кардӣ? Гуфт: «Пиндоштам, ки деворе аст». Ва яке мегӯяд, ки ба қавме мегузаштам, ки тир меандохтанд ва яке дур нишаста буд аз эшон, хостам, ки бо вай сухан гӯям, гуфт: «Зикри Худои таъоло авлотар аз сухан гуфтан», гуфтам: ту танҳоӣ? Гуфт: «На, ки Худои таъоло бо ман аст ва ду фаришта», гуфтам: аз қавм сабақ[1] ки барад? Гуфт: «Он ки Худои таъоло вайро биёмурзад», гуфтам: роҳ аз кадом ҷониб аст? Рӯй ба осмон карду бархост ва бирафт ва гуфт: «Бор Худоё, бештари халқи ту шоғиланд аз ту». Шиблӣ дар наздики Саврӣ расид — раҳматуллоҳу алайҳумо — вайро

[1] Мусобиқа.

дид ба муроқибат нишаста сокин, ки мӯй бар тани вай ҳаракат намекард, гуфт: «Ин мароқабат бад-ин некӯӣ аз ки омӯхтӣ?» Гуфт: «Аз гурбае, ки вайро ба сӯрохи муш дидам, дар интизори муш сокинтар аз ин буд». Абӯабдуллои Ҳафиф — қадасаллоҳу руҳаҳулазиз — гӯяд, ки маро нишон доданд, ки дар Сур пире ва ҷавоне ба муроқибат нишастаанд бардавом, он ҷо шудам, ду шахсеро дидам рӯ ба қибла, се бор салом кардам, ҷавоб надоданд; гуфтам: ба Худой бар шумо, ки ҷавоби салом диҳед, он ҷавон сар бароварду гуфт: «Ё Ибни Ҳафиф, дунё андак аст ва аз ин андак андаке беш намондааст, аз ин андак насиби худ бисёр биситон, ё Ибни Ҳафиф наҳмор фориғӣ, ки ба саломи мо ҳамепардозӣ?» Ин бигуфт ва сар фурӯ бурд, гуруснаву ташна будам, гуруснагӣ фаромӯш кардам ва ҳамагии ман эшон бигирифтанд, биистодам ва бо эшон намози пешин ва намози дигар бикардам, гуфтам: маро панд деҳ, ё Ибни Ҳафиф, мо аҳли мусибатем, моро забони панд набувад, се рӯз он ҷо биистодам, ки ҳеч чизе нахӯрдем ва на хуфтем, пас бо хештан гуфтам, савганд бар эшон диҳам, то маро панде диҳанд, он ҷавон сар бароварду гуфт: «Сӯҳбати касеро талаб кун, ки дидори вай туро аз Худои таъоло ёд диҳад, на ба забони гуфтор»; ин аст ҳол ва дараҷаи муроқибати сиддиқон, ки ҳамагии эшон ба Ҳақ таъоло мустағриқ бувад.

**Дараҷаи дуввум** — муроқибати порсоён ва асҳобулямин аст ва ин касоне бошанд, ки донанд, ки Худои таъоло бар эшон мутталеъ аст ва аз вай шарм медоранд. Валекин дар азамат ва ҷалоли вай мадҳуш ва мустағриқ нашуда бошанд, балки аз худ ва аҳволи олам бохабар бошанд. Ва масали ин чунон ки касе танҳо коре кунад ва хештан бараҳна дорад, кӯдакеро бинад, аз вай шарм дорад, ба ихтиёри хеш бипӯшад: ва масали он дигар он, ки ногоҳ подшоҳе фаро вай расад, ки вайро худ ин аз ҷой бияндозад ва мадҳуш шавад аз ҳайбати вай. Пас, касе ки дар ин дараҷа бувад, вайро аҳволу хотир ва ҳаракоти хеш ҳама муроқибат бояд кард ва дар ҳар коре, ки бихоҳад кард, вайро ду назар бувад:

**Назари аввал** — пеш аз он ки бикунад, ба аввали хотир, ки дар дил ояд, гӯш дорад ва ҳамеша дилро муроқибат мекунад, то дар вай чи андеша падид меояд: нигоҳ кунад, агар Худои таъоло рост тамом кунад ва агар дар ҳавои нафс аст, биистад ва аз Худои таъоло шарм дорад ва худро маломат кунад, ки чаро рағбат дар вай падид омад ва фазиҳати он бар худ тақрир мекунад. Ва дар ибтидои ҳама андешаҳо ин муроқабат фариза аст, ки дар хабар аст, ки дар ҳар ҳаракате ва сукунате, ки банда ба ихтиёри хеш бикунад, се девон дар пеши вай ниҳанд: **яке**, ки чаро ва **дигар**, ки чун, **се дигар**, ки киро? Маънии аввали чаро он бувад, ки гӯянд ин бар ту

бувад, ки барои Худои таъоло бикунӣ, ё ба шаҳвати нафс ва мувофиқати шайтон кардӣ? Агар аз ин саломат ёбад ва бар вай буда бошад Худойро, гӯянд чун, яъне, ки чун кардӣ? Ки ҳар ҳақеро шарте ва адабе ва илмест, он чи кардӣ, чунон ки шарти илм бувад, кардӣ, ё ба ҷаҳл осон гирифтӣ? Агар аз ин саломат ёбад ва ба шарт карда бошад, гӯянд киро? Яъне, ки бар ту воҷиб бувад, ки ба ихлос кунӣ ва Худойро таъоло кунӣ ва бас, барои вай кардӣ, то ҷазо ёбӣ, ё ба риё кардӣ, то музд аз он кас талаб кунӣ, ё ба насиби дунё кардӣ, то муздат бияфтад? Ва агар барои дигаре кардӣ, дар машаққат ва уқубат афтодӣ, ки бо ту гуфта буданд; «Алаллоҳи-дину-л-холису»[1] ва гуфта буданд: «Инна-л-лазина тадъуна мин дуниллоҳи ъибодун»[2]ҳар кӣ ин бишинохт, агар оқил бошад аз муроқибати дил ғофил набошад. Ва асл он аст, ки хотири аввал нигоҳ дорад, ки агар дафъ накунад, рағбат аз вай падид ояд, он гоҳҳиммат гардад, он гоҳ фасд шавад ва бар ҷавореҳ биравад. Ва расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Иттиқиллоҳа ъинда ҳаммика изо ҳамамта — дар он вақт, ки ҳиммати кор падид ояд, бипарҳез ва аз Худой битарс». Ва бидон, ки шинохтани он ки аз хотир чист, ки аз ҷиҳати ҳақ аст ва чист, ки аз ҳавои нафс аст, илме мушкил ва азиз аст ва касеро, ки қуввати он набошад, бояд ки ҳамеша дар сӯҳбати олиме бошад вавараъ, то анвори вай ба вай сироят — мекунад ва аз уламое, ки ҳарис бошанд, бар дунё ҳазар кунад, ки шайтон ниёбати хеш ба эшон дода бошад. Худои таъоло ваҳй фиристод ба Довуд алайҳиссалом, ки: «Ё Довуд, аз олиме, ки дӯстии дунё вайро маст бикардааст, суол макун, ки вай туро аз дӯстии ман бияфканад; эшон роҳзанонанд бар бандагони ман». Ва расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Худои таъоло дӯст дорад касеро, ки дар шубҳат тезбин бошад ва дар вақт ғалабаи шаҳват комилақл бошад», ки камол дар ин ҳар ду аст, ки ҳақиқати ҳол ба басират нофиз шиносад ва он гоҳ ба ақли комил шаҳватро дафъ кунад ва ин ҳар ду худ ба ҳам равад ва ҳар киро ақле набошад дофеъи шаҳавотро, ӯро басирати нофиз набошад дар шубуҳот; ва барои ин гуфт расул — салавотуллоҳу алайҳи: «Ҳар кӣ маъсияте бикард, ақле аз вай ҷудо шуд, ки ҳаргиз бознаёбад»: ва Исо салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Корҳо се аст, ҳаққи равшан ба ҷой овар ва ботиле равшан бигузор ва мушкили он ба олим гузор».

**Назари дуввум** — муроқибат бошад дар вақти амал ва ҳама аъмоли вай аз се холӣ набувад: ё тоате бувад ё маъсияте ё мубоҳе. Муроқибат дар тоат он бувад, ки ба ихлос кунад ва ба ҳузури дил бувад ва он тамом

---

[1] Дунё холис Худойрост.

[2] Касонеро, ки ҷуз Худо мехонед, бандагонанд.

нигоҳдорад ва ба ҳеч чиз, ки дар вай зиёдат фазилате бошад, даст аз он надорад; ва муроқибат дар маъсият он бувад, ки шарм дорад ва тавба кунад ва ба каффорат машғул шавад? Ва муроқибат дар мубоҳ он бувад, ки бо адаб бошад ва дар неъмати Худой мунъимро бинад ва бидонад, ки дар ҳама вақте дар ҳазрати вай аст, масалан, агар бинишинад, боадаб нишинад ва агар бихусбад бар дасти рост, рӯй ба қибла хусбад ва ба мисли ин агар таоме бихӯрад, ба дил фориғ аз тафаккур набошад, ки он аз ҳама аъмол фозилтар: ки дар таоме чандон аҷоиби сунъ аст дар офариниши сурат ва рангу бӯй ва таъму шакл ва дар аъзои одамӣ, ки он таом ба кор дорад, чун ангушт ва даҳону дандон ва ҳалқу меъда ва ҷигару масона ва он чи барои қабули таом аст ва он чи барои ҳифзи он аст, то ҳазм афтад ва он чи барои дафъи суфл аст ва ин ҳама аҷоиби санъати вай аст ва тафаккур дар ин ибодат бузург аст ва ин дараҷаи уламост; ва гурӯҳе чунон бошанд, ки чун ин аҷоиби сунъ бинанд, ба азамати сонеъ тараққӣ кунанд ва дар ҷалолу ҷамол ва камоли вай мустағриқ шаванд ва ин дараҷаи муваҳҳидон ва сиддиқон аст ва гурӯҳе дар таом ба чашми хашм ва кароҳият нигаранд ва бар хилофи шаҳват ва дар зарурати хеш нигаранд ва бад-он машғул бошанд, ки кошкӣ бад-ин мӯҳтоҷ набудандӣ ва дар зарурат тафаккур кунанд ва ин дараҷаи зоҳидон аст; ва гурӯҳе ба чашми шаҳват нигаранд ва ҳама андеша боз он оваранд, ки чи гуна кунанд, то беҳтарин ва хуштарин бихӯранд ва зиёдат хӯранд ва он гоҳ бошад, ки табахро ва таббохро ва меваро ва таомро айб кунанд, надонанд, ки ин ҳама санъати Ҳақ таъоло аст. Ва айби санъат айби сонеъ бувад ва ин дараҷаи аҳли ғафлат бувад ва дар ҳама мубоҳот ҳамин дараҷот фаро пеш ояд.

### Мақоми саввум – муҳосабат аст пас аз амал

Бояд, ки бандаро ба охири рӯз вақти хуфтан соате бошад, ки бо нафси хеш ҳисоб кунад ҷумла рӯзро, то сармоя аз суду зиён ҷудо шавад ва сармоя фароиз аст ва суд навофил ва зиён маъосӣ? Ва чунон ки бо шарик микос кунад, то бар вай ғаш наравад, бояд ки бо нафси хеш эҳтиёт беш кунад, ки нафсро таррор ва маккор ва бисёр ҳила аст, ғарази хеш ба тоат бар ту шумурад, то пиндорӣ, ки он суд аст ва бошад, ки зиён бошад. Балки дар ҳама мубоҳот бояд, ки ҳисоб бозхоҳад, ки чаро кардӣ, пас агар тобон[1] бинад бар нафси хеш бар вай тобон афканад ва ғаромат аз вай талаб кунад. Ибну-с-Саммат аз бузургон буд, ҳисоби хеш бикард,

[1] Товон, ғаромат.

шастсола буд, ҳисоби рӯз баргирифт, бисту як ҳазору шашсад рӯз буд, гуфт: «Оҳ, агар ҳар рӯзе як гуноҳ беш накардаам, аз бисту як ҳазору шашсад гуноҳ чун диҳам, хосса, ки рӯз будааст, ки ҳазор гуноҳ будааст?!» Пас, бонге бикарду бияфтод, фаро шуданд, мурда буд.

Валекин одамӣ фориғ аз он аст, ки ҳисоби хеш мебарнагирад, агар ба ҳар гуноҳе, ки бикунад, санге дар сарой афканад, ба муддати андак сарой пур шавад ва агар кироммулкотибин аз вай музди набиштан хоҳанд, ҳар чӣ дорад, дар он шавад, валекин вай агар боре чанд субҳоналлоҳ ба ғафлат бихоҳад гуфт, тасбеҳ афканад ва мешумурад ва гӯяд: сад гуфтам ва ҳама беҳуда мегӯяд ва онро ҳеч тасбеҳ дар даст наяфкандааст, то бидонад, ки аз ҳазор дар гузашта бошад, он гоҳ чун умед дорад, ки каффаи ҳасанот зиёдат бошад, аз беақлӣ бувад ва барои ин гуфт Умар разийаллоҳу анҳу, ки: аъмоли хеш вазн кунед, пеш аз он ки бар шумо вазн кунанд. Ва Умар чун шаб даромадӣ, дарра бар пои хеш мезадӣ ва мегуфтӣ: «Имрӯз чи кардаӣ?» Ва Оиша разийаллоҳу анҳо мегӯд: Абӯбакр разийаллоҳу анҳу дар вақти вафот гуфт: «Ҳеч кас бар ман дӯсттар аз Умар нест», пас гуфт: «Чӣ гуна?» Гуфтам: «Бо вай». Гуфт: «На, ҳеч кас бар ман азизтар аз Умар нест», андар ин қадар ҳисоб бикард, чун рост набуд, тадорук кард. Ва Ибни Салом пуштаи ҳезум бар гардан ниҳод ва берун бурд, гуфтанд ғуломон ин бикунанд, гуфт нафсро мебиёмурзам, то дар ин чӣ гуна бошад. Анас мегӯяд: «Умарро дидам дар паси деворе ва бо хештан мегуфт: бух бух! Туро амирулмӯъминин мегӯянд, ба Худой, ки ё аз Худой битарсӣ ё уқубати вайро сохта бошӣ». Ва Ҳасан гуфт, ки: «Ан-нафсу-л-лаввомат» он бошад, ки хештанро маломат мекунад, ки фулон кор кардӣ ва фулон таом хӯрдӣ, чаро кардӣ ва чаро хӯрдӣ ва худро маломат мекунад, пас ҳисоб кардан бар гузашта аз муҳимот аст.

## Мақоми чаҳорум – дар муоқабати нафс аст

**Бидон, ки** чун аз ҳисоби нафс фориғ шудӣ ва тақсире карда бошад, фаро гузорӣ, далер шавад ва низ аз паи вай дарнарасӣ[1], балки бояд ки вайро бар ҳар чӣ карда бошад, уқубат кунӣ: агар чизе ба шубҳат хӯрда бошад, вайро ба гуруснагӣ уқубат кунӣ ва агар ба номаҳраме нигарад, вайро ба нанигаристан ва чашм бар ҳам ниҳодан уқубат кунӣ, ҳама аъзо ҳамчунин ва салаф чунин кардаанд: яке аз обидон даст фаро зане кард, дасти хеш фаро оташ дошт, то бисӯхт; ва обиде дар бани Исроил муддате дар савмиа буд, зани хештан бар вай арза кард, пой аз савмиа берун ниҳод,

[1] Дигар ба он нарасӣ.

то наздики вай равад, пас аз Худой битарсид ва тавба кард ва хост, ки бозгардад, гуфт: «На, ин пой ба маъсият берун шуд, низ дар савмиа наёяд», берун бигузошт, то дар сармо ва офтоб табоҳ шуд ва бияфтод. Ҷунайд мегӯяд, ки: Ибну-л-Карибӣ гуфт: «Шабе эҳтиломам афтод, хостам, ки ғусл кунам дар вақт, шабе сард буд, ин нафси ман коҳилӣ кард». Ва гуфт: «Хештан ҳалок макун, сабр кун, то бомдод ба гармоба равӣ, қасам хӯрдам, ки ҷуз бо мураққаъ ғусл накунам ва мураққаъ ҳамчунон медорам ва наяфшонам, то ҳамчунон бар тани ман хушк шавад ва чунон кардам ва гуфтам: ин сазои нафсе аст, ки дар ҳаққи Худои таъоло тақсир кунад». Ва яке дар зане нигарист, пас пушаймон шуд, савганд хӯрд, ки уқубати инро ҳаргиз оби сард нахӯрам ва нахӯрд ва Ҳассон ибни Абисанон ба манзаре бигузашт ва гуфт: «Ин кӣ кардааст?» Пас, гуфт: «Аз чизе, ки туро бо он коре нест чи мепурсӣ?» Ба Худой, ки туро уқубат кунам ба як сол, ки рӯза дорам ва Абӯталҳа дар хурмостон намоз ҳамекард, аз некӯие, ки буд, ғофил монд, то дар адади ракаот дар шак афтод, хурмостон ҷумла ба садақа бидод. Ва Молик ибни Зайғам мегӯяд, ки: рибоҳулқайсе биёмад ва падари маро талаб кард, пас аз намози дигар, гуфтам, ки хуфта аст, гуфт: чӣ вақти хоб аст ва бозгашт, аз паси вай бирафтам, мегуфт, эй нафси фузул, мегӯӣ чӣ вақт хоб аст, туро бо ин чӣ кор? Аҳд кардам, ки як сол нагузорам, ки сар бар болиш ниҳӣ ва мерафт ва мегирист ва мегуфт, ки аз Худой нахоҳӣ тарсид. Ва Мими Дорӣ як шаб хуфта монд, то намози шаб фавт шуд, як сол аҳд кард, ки ҳеч нахусбад ба шаб. Ва Талҳа ривоят кард, ки марде хештан бараҳна карда, бар сангрезаи гарм мегардид ва мегуфт: «Ё мурдор ба шаб, баттол ба рӯз то кай аз дасти ту?» Расул салавотуллоҳу алайҳи аз он ҷо фароз омад, гуфт: «Чаро чунин кардӣ?» Гуфт: «Нафс маро ғалаба мекунад». Гуфт: «Дар ин соат дарҳои осмон барои ту бикушоданд ва Худои таъоло бо фariштагони ту мубоҳот мекунад», пас асҳобро гуфт: «Зоди хеш аз вай баргиред», ҳамемерафтанд ва мегуфтанд: моро дуо кун, вай як якро дуо ҳамекард, расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Ҳамаро ба ҷамъ дуо кун». Гуфт: «Бор Худоё, тақво зоди эшон кун ва ҳамаро бар роҳи рост бидор», расул гуфт саллаллоҳу алайҳи ва саллам: «Бор Худоё, вайро тасдид кун — яъне дуое, ки беҳтар бувад, бар забони вай дор — гуфт, бор Худоё, биҳишт қароргоҳи эшон кун». Ва Маҷмаъ аз бузургон буд, яке ногоҳ бар бом нигарид, занеро бидид, аҳд кард, ки низ ҳаргиз бар осмон нанигарад. Ва Аҳнаф ибни Қайс шаб чароғ баргирифта ва ҳар замон ангушт фаро чароғ доштӣ ва гуфтӣ: фулон рӯз фулон кор чаро кардӣ ва фулон чиз чаро хӯрдӣ? Аҳли ҳазм чунин буданд, ки донистаанд, ки нафс саркаш аст, агар уқубат накунӣ, бар ту ғалаба кунад ва ҳалок гардонад, бо

вай ба сиёсат будаанд.

## Мақоми панҷум – муҷоҳидат аст

**Бидон, ки** гурӯҳе чун аз нафси хеш коҳилӣ диданд, уқубати вай бад-он карданд, ки ибодати бисёр бар вай ниҳодаанд ба илзом: Ибни Умарро ҳар вақт, ки як намози ҷамоат фавт шудӣ, як шаб то рӯз бедор доштӣ ва Умарро ҷамоате фавт шуд, зиёъе ба садақа бидод, қимати он дувист ҳазор дирам ва Ибни Умар шабе намози шом таъхир кард, то ду ситора бидид, ду банда озод кард ва чунин ҳикоёт бисёр аст. Ва чун нафс тан дарнадиҳад, дар ин ибодат илоҷ он бувад, ки дар сӯҳбат муҷтаҳиде[1] бошад, то вайро мебинад ва роғиб мешавад. Яке мегӯяд, ки ҳар гоҳ, ки коҳил шавам, дар иҷтиҳод ба Муҳаммад ибни Восеъ нигарам, то як ҳафта рағбати ибодат бо ман бимонад, пас агар чунин кас наёбад, бояд ки аҳвол ва ҳикоёти муҷтаҳидон мехонад ва мо ба баъзе аз он ишорат кунем.

Довуди Тоӣ — раҳматуллоҳи алайҳи — нон нахӯрдӣ ва фатит[2] дар об кардӣ ва биёшомидӣ, гуфтӣ: «Миёни ин ва нон хӯрдан панҷоҳ оя тавон хонд, рӯзгор чаро зоеъ кунам?» Яке вайро гуфт: «Агар фарасбе[3] дар сақфи ту шикаста шудааст», гуфт: «Бист сол аст, то андар ин ҷоям, андар он нанигаристаам». Ва нигаридани бефоида кароҳият доштаанд. Аҳмад ибни Разин аз бомдод, то намози дигар бинишаст, ки аз ҳеч сӯ нанигарид, гуфтанд, ки: чаро чунин кунӣ? Гуфт: «Худои таъоло чашм бад-он офарид, то дар аҷоиби сунъи вай азамати вай бинанд. ҳар кӣ на ба ибрат назар кунад, хатое бар вай нависанд». Абӯддардо мегӯяд, ки зиндагонӣ барои се чиз дӯст дораму бас: суҷуд ба шабҳои дароз ва ташнагӣ ба рӯзҳои дароз ва нишастан бо қавме, сухани эшон ҳама гузида ва ҳикмат бувад. Ва Алқам ибни Қайсро гуфтанд, чаро ин нафси хешро чандин азоб медорӣ? Гуфт: «Аз дӯстие, ки вайро дорам, аз дӯзах ӯро нигоҳ дорам», вайро гуфтанд ин ҳама бар ту наниҳодаанд, гуфтӣ: «Он чи тавонам, бикунам, то фардо ҳеч ҳасрат набошад, ки чаро накардам». Ҷунайд гӯяд: «аҷабтар аз Сарии Сақатӣ кас надидам, ки наваду ҳашт сол умри вай буд, ҳеч кас вайро паҳлӯ бар замин надид, магар вақти марг». Ва Абӯмуҳаммади Ҳарирӣ як сол ба Макка мақом кард, ки сухан нагуфт ва нахуфт ва пушт бознагузошт ва пой дароз накард. Абӯбакри Катонӣ вайро гуфт ин чун тавонистӣ? Гуфт: «Сидқи ботини ман бидонист, зоҳиран маро қувват дод». Яке

---

[1] Касе, ки муҷоҳада мекунад ва дар ибодат мекӯшад.

[2] Хурда нон.

[3] Шоҳтири сақф.

мегӯяд, ки: Фатҳи Мавсалиро дидам, ки мегирист ва оби дида бо хун омехта, гуфтам: ин чист? Гуфт: «Муддате бар гуноҳон об гиристам, акнун хун мегирям, бар он ашки хеш, ки набояд ба ихлос набуда бошад, вайро ба хоб диданд, гуфтанд, ки: Худои таъоло бо ту чи кард? Гуфт: маро азиз кард бад-он гиристанҳо. Ва гуфт: ба иззати ман, ки чиҳил сол саҳифаи аъмоли ту малоика биёварданд, дар вай ҳеч хато набуд». Довуди Тоиро гуфтанд: агар маҳосин ба шона кунӣ, чи бошад? Гуфт: «Он гоҳ фориғмарде бошад, ки ба дин пардозам». Увайси Қаранӣқисмат карда будӣ шабро, гуфтӣ: имшаб шаби рукуъ аст ва дар як рукуъ ба сар овардӣ ва гуфтӣ: имшаб шаби суҷуд аст, дар як саҷда ба рӯз овардӣ. Ва Утбатулғулом ҳеч таом ва шароб нахӯрдӣ аз ҷаҳди бисёр, модар вайро бигуфт, ки: бо хештан рафиқ кун, гуфт: «Рафиқи хеш меҷӯям: рӯзе чанд андак ранҷ кашам, ҷовид дар роҳат бошам». Рабеъ мегӯяд: «Бирафтам, то Увайсро бибинам. Дар намози бомдодон буд, чун фориғ шуд, гуфтам сухан нагӯям, то аз тасбеҳ бипардозад ва сабр мекардам, ҳамчунон аз ҷой барнахост, то намози пешин бикард ва намози дигар бикард ва то дигар рӯз намоз кард, чашми вай андаке дар хоб шуд ва аз хоб даромад ва гуфт: ба ту паноҳам аз чашми бисёрхоб ва аз шиками бисёрхӯр, гуфтам: маро ин бисандааст, бозгаштам». Абӯбакр ибни Айёш чиҳил сол паҳлӯ бар замин наниҳод, он гоҳ оби сиёҳ дар чашми вай омад, бист сол аз аҳли хеш пинҳон дошт ва ҳар рӯз понсад ракъат намоз вирди вай буд ва дар шабонрӯзӣҳазор бор «қул ҳуваллоҳу аҳад» бархондӣ. Ва Карз ибни Вира аз ҷумлаи абдол буд ва ҷаҳди вай чунон буд, ки рӯзе се хатм кардӣ, вайро гуфтанд ранҷи бисёр бар худ ниҳодаӣ, гуфт: «Умри дунё чӣҳаст?» Гуфтанд: ҳафт ҳазор сол. Гуфт: «Муддати рӯзи қиёмат чанд аст?» Гуфтанд: панҷоҳҳазор сол. Гуфт: «Он кист, ки ҳафт рӯз ранҷ накашад, то панҷоҳ рӯз наёсояд?» Яъне агар ҳафт ҳазор сол бизиям ва барои рӯзи қиёмат ҷаҳд кунам, ҳанӯз андак бошад, то ба-дин чи расад, ки поён надорад, хосса бад-ин умри мухтасар, ки ман дорам. Суфёни Саврӣ мегӯяд: «Шабе наздики Робиа шудам, вай дар намоз истод, то рӯз намоз кард ва ман дар гӯшае аз хона намоз мекардам, то ба вақти саҳар, пас гуфтам: ба чӣ шукр кунем онро, ки моро ин тавфиқ дод, то ҳама шаб вайро намоз мекардем? Гуфт: бад-он, ки фардо рӯза дорем».

Ин аст аҳволи муҷтаҳидон ва амсоли ин бисёр аст ва ҳикояти он дароз шавад ва дар китоби «Эҳё» аз ин бештар овардаем, бояд ки банда, агар аҳвол намебинед, боре мешунавед, то тақсири хеш бишиносад ва рағбати хайр дар вай ҳаракат кунад ва бо нафс муқовимат битавонад кард.

## Мақоми шашум – дар муотабаи нафс ва тавбихи вай

**Бидон, ки** ин нафсро чунон офаридаанд, ки аз хайр гурезон бошад ва табъи вай коҳилӣ ва шаҳват рондан аст ва туро фармудаанд, то вайро аз ин сифат бигардонӣ ва ӯро бо роҳ оварӣ аз бероҳӣ ва ин бо вай баъзе бо унф тавон кард ва баъзе ба лутф ва баъзе ба кирдор ва баъзе ба гуфтор, чи дар табъи вай офаридаанд, ки чун хайри хеш дар коре бинад, қасди он кунад ва агарчи бо ранҷ бувад, бар ранҷ сабр кунад, валекин ҳиҷоби вай бештар ҷаҳл аст ва ғафлат ва чун вайро аз хоби ғафлат бедор кунӣ ва оинаи равшан фаро рӯи вай дорӣ, қабул кунад ва барои ин гуфт Ҳақ таъоло: «Ва заккир фа инна-зикро танфаъу-л-муъминуна»[1]. Ва нафси ту ҳам аз ҷинси нафси дигарон аст, охир тавбих ва панд дар вай асар кунад, пас хештанро аввало панд деҳ ва итоб кун, бал ба ҳеч вақт итоб ва тавбих аз вай бозмагир ва бо вай бигӯ: ё нафс, даъвои зиракии ман кунӣ ва агар касе туро аҳмақ гӯяд, хашм гирӣ: ва аз ту аҳмақтар кист?! Ки агар касе ба бозӣ ва ханда машғул бошад дар вақте, ки лашкар бар дари шаҳр ва мунтазири вай ва кас фиристода, то вайро бибаранд ва ҳалок кунанд ва вай ба бозӣ машғул бошад, аз вай аҳмақтар кӣ бошад? Лашкари мурдагон бар дари шаҳр мунтазири туанд ва аҳд кардаанд, то туро набаранд, барнахезанд ва дӯзаху биҳишт барои ту офаридаанд ва бошад, ки ҳам имрӯз туро бибаранд ва агар имрӯз набаранд, фардо бибаранд ва коре, ки бихоҳад буд, ба буда гир ва марг бо кас миъод наниҳад, ки ба шаб оям ё ба рӯз, зуд оям ё дер, зимистон оям ё тобистон ва ҳамаро ногоҳ гирад, вақте гирад, ки эминтар бошад, чун вайро сохта набошӣ, чӣҳамоқат бувад беш аз ин, вайҳак ё нафс ҳама рӯз ба маъосӣ машғул! Агар мепиндорӣ, ки Худои таъоло намебинад, кофирӣ ва агар медонӣ, ки мебинад, сахт далерӣ ва бешарм, ки аз иттилоъи вай бок намедорӣ! Агар ғуломе аз он дар ҳаққи ту ин нофармонӣ кунад, хашми ту бо вай чун бувад?! Хашми вай ба чӣ эмин шудаӣ?! Агар мепиндорӣ, ки тоқати азоби вай дорӣ, ангушт пеши чароғ дор, ё як соат дар офтоб бинишин, ё дар хонаи гарми гармоба қарор гир, ё бечорагӣ ва бетоқатии хеш бинӣ, агар мепидорӣ, ки ба ҳар чӣ кунӣ, туро бад-он нахоҳанд гирифт, пас ба Қуръон кофирӣ ва Худойро ва саду бисту чаҳор ҳазор пайғомбарро дурӯғзан медорӣ, ки мегӯяд: «Ман йаъмал суан йуҷзабиҳи — ҳар кӣ бад кунад, бад бинад». Вайҳак, ҳамоно мегӯӣ, вай раҳим ва карим аст, маро уқубат накунад, чаро сад ҳазор касро дар ранҷи гуруснагӣ ва беморӣ ва обила медорад ва чаро ҳар кӣ намекорад, намедаравад? Ва чаро чун фаро

---

[1] Панд деҳ, ки панд мӯъминонро суд дорад.

шаҳват расӣ, ҳилатҳо рӯи замин бикунӣ, то сим ба даст оварӣ ва нагӯӣ, ки Худой раҳим аст, худ бе ранҷи ман кор рост кунад? Вайҳак ҳамоно гӯӣ чунин аст, валекин тоқати ранҷ намедорам ва надонӣ, ки ранҷи андак кашидан бар касе, ки ранҷ натавонад кашидан, фаризатар, то фардо аз ранҷи дӯзах бираҳад? ҳар кӣ ранҷ накашад, аз ранҷ нараҳад, чун имрӯз тоқати ин миқдор ранҷ намедорӣ, фардо тоқати ранҷи дӯзах ва мазаллату хорӣ ва рондагӣ ва малъунӣ чун дорӣ? Вайҳак, чаро дар талаби симу зар ранҷ ва мазаллати бисёр бикашӣ ва дар талаби тандурустӣ ба қавли табибе ҷоҳил ҳама шаҳавоти хеш даст бидорӣ, ин қадар надонӣ, ки дӯзах аз беморӣ ва дарвешӣ саъбтар ва муддати охират аз умри дунё дарозтар? Ва ҳамоно гӯӣ, ки андар андешаи онам, ки тавба кунам ва беҳтар аз ин коре фаро даст гирам, бошад, ки то тавба кунӣ, марг ногоҳ дарояд ва ҳасрат ба даст бимонад?! Ва агар мепиндорӣ, ки фардо тавба осонтар хоҳад буд аз имрӯз, ин аз ҷаҳл аст, ки ҳарчанд таъхир бештар кунӣ, душхортар бувад ва он гоҳ чун марг наздик расад, чунон бувад, ки устурро ба поёни ақаба ҷав диҳӣ, суд надорад! Ва амсоли ту чун касе бувад, ки ба талаби илм шавад, коҳилӣ мекунад ва мегӯяд, ки он рӯзи пасин, ки бо шаҳри хеш хоҳам шуд, ҷаҳд кунам ва ин қадар надонад, ки илм омӯхтанро рӯзгоре дароз бояд, ҳамчунин нафс марди тоиброрӯзгори дароз дар тавбаи муҷоҳидат бояд ниҳод, то пок гардад ва то ба дараҷаи маърифат ва унс ва муҳаббат расад ва ҷумла ақабаҳоеро бигузарад ва чун умр гузашт ва зоеъ шуд бе мӯҳлат ин чун тавонӣ?! Чаро ҷавонӣ пеш аз пирӣ ва тандурустӣ пеш аз беморӣ ва фароғат пеш аз шуғл ва зиндагонӣ пеш аз марг ба ғанимат надорӣ?! Вайҳак, чаро дар тобистон корҳои зимистон рост кунӣ ва таъхир накунӣ ва бар фазлу карами Худои таъоло эътимод накунӣ, охир замҳарири дӯзах камтар аз сармои зимистон нест ва гармои вай камтар аз гармои тобистон нест, андар ин ҳеч тақсир накунӣ ва дар кори охират тақсир кунӣ, на ҳамоно ки инро сабабе аст, магар он ки ба рӯзи қиёмат ва ба охират имон надорӣ, ин гуфт дар ботин дорӣ ва бар хештан пӯшида медорӣ ва ин сабаби ҳалоки абадии ту бошад. ҳар кӣ пиндорад, ки бе он ки дар ҳимояти ҷабҳаи нури маърифат шавад, нори шаҳват пас аз марг дар миёни ҷони вай наяфтад, чунон бувад, ки пиндорад, ки бе он ки дар ҳимояти ҷубба шавад, сармои зимистон гирди пӯсти вай нагардад ба фазлу карами Худои таъоло ва ин қадар надонад, ки фазли вай бидонист, ки чун зимистон офарида бувад, туро ба ҷубба биёфарид ва асбоби он рост бикард на барои он бувад, ки бе ҷубба сармо дафъ афтад! Вайҳак, гумон мабар, ки ин маъсият туро ба уқубат аз он барад, ки Худои таъолоро аз мухолифати ту хашм ояд, то

гӯӣвайро аз маъсияти ман чи, ки ин на чунон аст, балки оташи дӯзах дар даруни ту ҳам аз шаҳвати ту тавлид кунад, на аз он ки табиб хашмгин шавад, ба сабаби мухолифати ту фармони вайро?! Вайҳак, ҷуз он нест, ки бо лаззати дунё ва неъмати дунё қарор гирифтаӣ ва ба дил ошиқу фирефта ва бастаи вай шудаӣ, агар ба дӯзаху биҳишт имон надорӣ, боре ба марг имон дорӣ, ки ин ҳама аз ту бозситонанд ва ту дар фироқи вай сӯхта шавӣ, чандон ки хоҳӣ дӯстии ин дар дил маҳкамтар мекун! Ва агар ҳамаи дунё ба ту диҳанд аз машриқ то мағриб ва ҳама туро суҷуд кунанд, то муддате андак ту бо эшон ҳама хокӣ шавӣ, ки кас аз ту ёд наёрад, чунон ки аз мулуки гузашта ёд менаёранд, чун аз дунё ҷуз андаке ба ту надиҳанд ва он низ мунағғас ва мукаддар ва биҳишти ҷовидонро бад-ин мефурӯшӣ, вайҳак! Агар касе сафоле шикастанӣ ба гавҳаре ҷовид нахарад, чӣ гуна бар вай хандӣ: дунё сафоли шикастанӣ аст ва ногоҳ шикаста гир ва он гавҳари ҷовид фавт шуда гир ва дар ҳасрат бимонда гир; ин ва амсоли ин итобҳо бо нафси худ ҳамеша мекунад, то ҳақ худ гузорида бошад ва дар ваъз ибтидо ба хештан карда бошад.

## АСЛИ ҲАФТУМ

### Дар тафаккур

**Бидон, ки** расул салавотуллоҳу алайҳи гуфтааст: «Тафаккуру соъатин хайрун мин ъибодати санатин — як соат тафаккур беҳтар аз як сол ибодат». Ва дар Қуръон ҷойҳои бисёр аст, ки тадбир ва назар ва эътибор[1] фармудаанд ва ин ҳама тафаккур бувад. Ва ҳар касе фазли тафаккур бишиносад, валекин ҳақиқати вай ва чӣ гунагии вай нашиносад, ки ин тафаккур дар чист ва барои чист ва самарати вай чист: пас шарҳи он муҳим аст ва мо аввал фазилати вай бигӯем, пас ҳақиқати вай, пас он чи тафаккур барои вай аст, пас он чи тафаккур дар вай аст.

### Фазилати тафаккур

**Бидон, ки** коре, ки як соат аз он аз ибодати соле фозилтар бувад, дараҷаи вай бузург бувад. Ва Ибни Аббос разийаллоҳу анҳу гӯяд, ки: қавме тафаккур мекарданд дар Худои таъоло, расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Дар халқи вай тафаккур кунед, дар вай тафаккур макунед,

---

[1] Ибрат гирифтан.

ки тоқати он надоред ва қадри вай натавонед шинохт». Ва Оиша разийаллоҳу анҳо мегӯяд, ки: расул салавотуллоҳу алайҳи намоз мекард ва мегирист, гуфтам: чаро мегирӣ, ки гуноҳони ту афв кардаанд? Гуфт: «Чаро нагирям ва ин оят бар ман фуруд омадааст: Инна фи халқи-с-самовоти ва-*л*-арзи ва ихтилофи-*л*-лайли ва-н-наҳори *ли* ойотин *ли* авли-*л*-албоби»[1], пас гуфт: «Вой бар он кас, ки бархонад ва тафаккур накунад». Ва Исоро алайҳиссалом гуфтанд, ки: бар рӯи замин мисли ту ҳаст, ё рӯҳуллоҳ? Гуфт: «Ҳаст, ҳар кӣ сухани вай ҳама зикр бувад ва хомӯшии вай ҳама фикр бувад ва назари вай ҳама ибрат, мисли ман аст. Ва расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Чашмҳои хешро аз ибодат насиб диҳед». Гуфтанд: чӣ гуна? Гуфт: «Ба хондани Қуръон аз мусҳаф ва тафаккур андар он ва ибрат аз аҷоиби вай». Абӯсулаймони Доронӣ мегӯяд: «Тафаккур дар дунё ҳиҷоби охират аст ва тафаккур дар охират самарати вай ҳикмат аст ва зиндагонии дилҳо. Довуди Тоӣ дар малакути осмон тафаккур мекард ва мегирист, то ба сарои ҳамсоя фурӯ афтод, ҳамсоя барҷаст ва шамшер баргирифт, пиндошт, ки дузд аст, чун вайро дид гуфт: «Туро ки андохт?» Гуфт: «Бехабар будам надонам».

## Ҳақиқати тафаккур

**Бидон, ки** маънии тафаккур талаби илм аст ва ҳар илм, ки аз бадеҳа маълум набувад, вайро талаб мебояд кард ва он мумкин нест, илло бад-он, ки маърифати дигарро бо якдигар ҷамъ кунӣ, миёни нару мода бачча таваллуд кунад, он ду маърифат чун ду асл бошад ин маърифати сеюмро, он гоҳ бо дигаре ҷамъ кунад, то аз вай чаҳоруме падид ояд, ҳамчунин таносули улум бениҳоят меафзояд; ва ҳар кӣ бад-ин тариқ улум ҳосил тавонад кард, аз он аст, ки роҳ бад-он улум, ки усул аст, намебарад ва масали вай чун касе бувад, ки сармоя надорад, тиҷорат чун кунад? Ва агар медонад, валекин намедонад, ки миёни эшон ҷамъ чун бояд дошт, чун касе бувад, ки сармоя дорад, валекин бозоргонӣ надонад ва шарҳи ҳақиқати ин дароз аст ва дар ин як мисол бигӯем: касе, ки хоҳад, ки бидонад, ки охират беҳтар аз дунё, натавонад, то он гоҳ, ки ду чиз надонад аз дунё, **яке** он ки бидонад, ки боқӣ аз фонӣ беҳтар, **дигар** он ки бидонад, ки охират боқӣ аст ва дунё фонӣ, чун ин ду асл бидонист, ба зарурат ин дигар илм, ки охират беҳтар аз дунёст, аз вай таваллуд кунад ва бад-ин таваллуд намехоҳем он ки мӯътазила мехоҳанд ва шарҳи ин дароз аст.

Пас, ҳақиқати ҳама тафаккурҳо талаби илм аст аз эҳзори ду илм дар

[1] Дар офариниши осмонҳо ва замин ва паси ҳам шудани шабу рӯз нишонаҳое аст барои хирадмандӣ.

дил, валекин чунон ки аз ду асб, ки ҷуфт гиранд, гӯспанде таваллуд накунад, ҳамчунин аз ҳар ду илм, ки бошад ҳар илм, ки хоҳӣ таваллуд накунад, балки ҳар навъеро аз илм ду асли дигар аст, то он ду асл дар дил ҳозир накунӣ, ин фаръ падид наёяд.

## Пайдо кардани тафаккур, ки барои чӣ мебояд

**Бидон, ки** одамиро дар зулмату ҷаҳл офаридаанд ва дар ҷаҳл вайро ба нуре ҳоҷат аст, ки аз он зулмат берун ояд ва роҳ ба кори хеш донад, ки чӣ мебояд кард ва аз кадом сӯ бояд рафт — аз сӯи дунё ё аз сӯи охират — ва ба худ машғул мебояд буд ё ба ҳақ? Ва ин пайдо нашавад, илло ба нури маърифат ва нури маърифат аз тафаккур падид ояд, чунон ки касе дар торикӣ оҷиз бошад ва роҳ набарад, санг бар оҳан занад, то аз вай нури оташ падид ояд ва чароғ барафрӯзад, аз он чароғҳолати вай бигардад, то бино шавад ва роҳ аз бероҳӣ бишиносад, пас рафтан гирад, ҳамчунин мисли он ду илм, ки асл аст ва миёни эшон ҷамъ мебояд кард, то маърифати сеюм таваллуд кунад, чун санг ва оҳан аст ва масали тафаккур чун задани санг аст ба оҳан ва масали маърифат чун нур аст, ки аз вай падид ояд, то аз он ҳолати дил бигардад ва чун ҳолати дил бигардад, кору амал бигардад, чун бидид масалан, ки охират беҳтар аст пушт бо дунё ва рӯй ба охират орад.

Пас, тафаккур барои се чиз аст, маърифате ва ҳолате ва амале, валекин амал табаъи ҳолат аст ва ҳолат табаъи маърифат аст ва маърифат табаъи тафаккур аст; пас тафаккур асл ва калиди ҳамаи хайрот аст ва фазилати вай бад-ин пайдо шавад.

## Пайдо кардани майдони фикрат, ки дар чӣ бошад ва куҷо равад

**Бидон, ки** маҷол ва майдони фикрат бениҳоят аст, ки улумро ниҳоят нест ва фикрат дар ҳама равост, валекин ҳар чӣ на барои дин тааллуқ дорад, моро шарҳи он мақсуд нест, аммо он чи ба роҳи дин тааллуқ дорад, агарчи тафсили он бениҳоят аст, валекин фазолика он битавон гуфт ва бидон, ки ба роҳи дин муомилати банда мехоҳем, ки миёни вай ва миёни Ҳақ таъоло аст, ки он роҳи вай аст, ки бад-он ба ҳақ расад. Ва тафаккури банда ё дар худ бувад ё дар ҳақ, дар худ тафаккур кунад ё дар сифоте аст, ки он макруҳи ҳақ аст ва вайро аз ҳақ дур кунанд ва он маъосӣ ва муҳликот аст ва ё дар он чи маҳбуби ҳақ аст, ки вайро наздик гардонад

ба вай ва он тоат ва мунҷиёт аст, пас фазолика ин чаҳор медонист[1]. Ва масали банда ҳамчун ошиқ аст, ки андешаи вай ё дар ҷамоли маъшуқ ва ҳусни сурати вай бувад ва ё дар афъолу ақвол ва ахлоқи вай бувад ва агар дар худ андешад ё аз он андешад, ки вайро наздики маъшуққабул зиёдат кунад, ё дар он ки вайро аз он кароҳият ояд, то аз он ҳазар кунад; ҳар андеша, ки ба ҳукми ишқ бувад, аз ин чаҳор берун набувад, андешаи ишқи дин ва дӯстии Ҳақ таъоло ҳам чунин бувад.

## Майдони аввал

Он бувад, ки аз худ андешад, то сифот ва аъмоли макруҳи вай чист, то хештан аз он пок кунад ва ин маъосии зоҳир бошад ё хабоиси ахлоқ бошад дар ботин ва ин бисёр аст: ки маъосии зоҳири баъзе ба ҳафт андом таъаллуқ дорад, чун забону чашму даст ва ғайри он ва баъзе ба ҷумла тан ва хабоиси ботин ҳамчунин; ва дар ҳар яке аз ин андешаро се ҳол бувад: **яке** он ки фулон кор ва фулон сифат макруҳ аст, ё на, ки ин ҳама ҷойҳо равшан набувад ва ба тафаккур тавон шинохт, **дуввум** он ки чун макруҳ аст, ман бад-ин сифат ҳастам ё на, ки сифати нафс низ осон натавон шинохт, илло ба тафаккур; ва **саввум** он ки, агар бад-он сифат мавсуф аст, тадбири халос аз ин чист. Пас, ҳар рӯз бомдод, бояд ки як соат дар тафаккури ин кунад ва андеша аввал дар маъосӣ зоҳир кунад: аз забон андеша кунад, ки андар ин рӯз ба сухан мубтало хоҳад шуд ва бошад, ки дар ғайбат ва дурӯғ афтад, тадбири он биандешад, ки аз ин чун ҳазар кунад, чун кунад ва ҳамчунин аз ҳамаи андомҳои хештан тафаҳҳус кунад ва дар ҳамаи тоот бияндешад ва чун аз ин фориғ шуд, дар фазоил андеша кунад, то ҳама ба ҷой орад: масалан гӯяд ин забон барои зикр ва роҳати мусулмонон аст ва барои он офаридаанд. Ва ман қодирам, ки фулон зикр кунам ва фулон сухани хуш гӯям, то касе биёсояд ва чашм барои он офаридаанд, то доми вай бошад, ки бад-он саодати сайд кунам ва бад-ин чашм дар фулон олим нигарам ба чашми таъзим ва дар фулон фосиқ нигарам ба чашми таҳқир ва агар маро ҳоҷат аст, сабр кунам ва исор кунам, ин ва амсоли ин ҳар рӯз андеша кунад, пас аз ин аст, ки тафаккури як соат аз тоъати яксола беҳтар аст, ки фоидаи вай ҷумла умрро бошад. Ва чун аз тафаккур ва маъосии зоҳир бипардохт, ба ботин шавад ва аз ахлоқи бад бияндешад, то дар ботини вай аз он чист ва аз мунҷиёт, ки вайро нест, то талаб кунад ва он низ дароз аст, валекин асли муҳликот даҳ аст: бухлу кибр ва уҷбу риё ва ҳасад ва тезии чашм ва шараҳи таом ва

[1] Ин чаҳор майдонро пас аз ин дар ду майдон овардааст.

шараҳи сухан ва дӯстии молу дӯстии ҷоҳ ва аз мунҷиёт низ даҳ аст: пушаймонӣ бар гуноҳ ва сабр бар бало ва ризо ба қазо ва шукр бар неъмат ва баробар доштани хавфу риҷо ва зӯҳд дар дунё ва ихлос дар тоат ва хулқи некӯ бо халқ ва дӯстии Худои таъоло ва дар ин ҳар яке маҷоли тафаккур бисёр аст ва он бар касе кушода бувад, ки улуми ин сифот, чунон ки дар ин китоб гуфтаем, бишиносад ва бояд ки банда ҷаридае дорад, хештанро ин сифот бар вай набишта, чун аз муолиҷаи яке фориғ шавад, хат бар вай кашад ва ба дигар машғул гардад ва бошад, ки ҳар касеро баъзе аз ин андешаҳо муҳимтар бувад, масалан олими боваръ, ки аз ин ҳама бираста бошад, ғолиб он бувад, ки холӣ набошад аз он, ки ба илми хеш менозад ва ному ҷоҳ меҷӯяд ба изҳори он ва ибодат ва сурати хеш дар чашми халқ ороста медорад ва ба қабули халқ шод мебошад ва агар касе дар вай таън кунад, бо вай ҳақ дар дил мегирад ва ба мукофот машғул мешавад ва ин ҳама хабоис аст, валекин пӯшидатар ва ҳама тухми фасоди дин аст. Пас, ҳар рӯз, бояд ки дар ин фикрат мекунад, то аз ин чун гурезад ва будану нобудани халқ наздики хеш баробар кунад, то назари вай ҳама ба ҳақ бувад ва андар ин маҷол фикрати бисёр аст.

Пас, аз ин ҷумла маълум шуд, ки тафаккурро, ки банда дар сифоти хеш кунад, дар ин ду ҷинс ниҳоят нест, аммо тафсили он мумкин набувад гуфтан.

## Майдони дуввум
## Фикрат дар ҳаққи таъоло аст

Ва таффаккур ё дар зот ва сифоти вай бувад ё дар афъол ва маснуоти вай ва мақоми бузургтарини тафаккур дар зот ва сифоти вай аст, валекин чун халқ тоқати он надоранд ва уқул бад-он нарасад, шариат наҳй кардааст ва гуфта, ки: дар вай тафаккур макунед, «Фаиннакум лан тақдиру қадраҳум». Ва ин душворӣ на аз пӯшидагии ҷалоли Ҳақ аст, балки аз равшанӣ аст: ки бас равшан аст ва ба сирати одами заиф аст, тоқати он надорад, балки андар он мадҳуш ва мутаҳаййир шавад, ҳамчунон ки хаффош ба рӯз напарад: ки чашми вай заиф аст ва тоқати нури офтоб надорад ва ба рӯз фаро набинад, аммо ба охири рӯз, ки нури офтоб андаке монда бошад, фаро бинад ва авоми халқ дар ин дараҷаанд, аммо сиддиқон ва бузургонро тоқати назар бошад, валекин бардавом на, ки ҳам бетоқат шаванд, чун мардум, ки дар чашмаи офтоб тавонанд нигарист, лекин агар мудовимат кунанд, бими нобиноӣ бувад, ҳамчунин андар ин назар ҳам бими беақлӣ бошад, пас он чи бузургон аз ҳақоиқи

сифоти Ҳақ таъоло бидонанд, ҳам рухсат нест бо халқ гуфтан, илло ҳам ба лафзе, ки ба сифоти халқ наздик бошад, чунон ки гӯӣ олим ва мурид ва мутакаллим ва ӯ аз ин чизе фаҳм кунад, ҳам ҷинси сифоти хеш ва он ташбеҳе бувад; валекин миқдор бибояд гуфт, ки сухани вай на чун сухани туст, ки ҳарфу савт бувад ва дар вай пайвастагӣ ва гусастагӣ бувад ва чун ин бигӯӣ, бошад, ки надорад ва инкор кунад; чунон ки чун бо вай гӯӣ, ки зоти вай на ҷавҳар бувад ва на арз ва на дар ҷой бувад ва на бе ҷой ва на дар ҷиҳат ва на ба олам муттасил ва на мунфасил ва на беруни олам ва на дар даруни олам, бошад, ки ин низ инкор кунад ва гӯяд ин худ мумкин нест, ба сабаби он ки бар хештан қиёс кунад ва аз ин ҳеч азамат фаҳм накунад, чи азамате, ки эшон дида бошанд, азамати султонон донанд, ки бар тахте нишинанд ва ғуломон пеши эшон биистанд, ҳамчунин дар ҳаққи вай тақдир кунанд, то бошад, ки гӯянд лобуд вайро низ дасту пой ва чашму даҳон ва забон бошад ва агар магасро ҳам чунин ақле будӣ, ки ин қавмро ҳаст, гуфтӣ: бояд ки офаридгори маро пару бол бошад, ки муҳол бошад, ки маро чизе бошад, ки он қудрат ва қуввати ман бувад ва вайро набувад, пас одамӣ низ ҳамчунин ҳама корҳо бар хештан қиёс кунад ва аз ин сабаб шаръ манъ кард аз ин фикрат ва салаф манъ кардаанд аз калом ва раво надоштанд, сареҳ ба гуфтани ин, ки дар олам нест ва беруни олам нест ва пайваста нест ва мунфасил нест, балки бад-ин карданд, ки: «Лайса камислиҳи шайъун», ки бо ҳеч чиз намонад ва ҳеч чиз бо вай намонад». Ва ин бар ҷумла гуфтанд бе тафсил ва тафсили бидъат аст ба сабаби он ки уқули бештарини халқ эҳтимол накунад ва барои ин бувад, ки ваҳй омад ба баъзе анбиё, ки: бандагони маро аз сифоти ман хабар мадеҳ, ки инкор кунанд, бо эшон он бигӯй, ки фаҳм тавонанд кард. Пас, авлотар он бувад, ки аз ин сухан нагӯянд ва дар ин тафаккур накунанд, магар касе, ки ба камол бошад ва он гоҳӯ ба охири кор низ ба даҳшат ва ҳайрат афтад лобуд.

Пас, азамати вай бояд, ки аз аҷоиби вай талаб кунад, ки ҳар чӣ дар вуҷуд аст, ҳама нуре аст аз анвори қудрат ва азамати вай, агар касе тоқати он надорад, ки дар офтоб нигарад, тоқати он дорад, ки дар нур нигарад, ки бар замин афтодааст.

### Пайдо кардани тафаккур дар аҷоиби халқи Худои таъоло

**Бидон, ки ҳар чӣ**дар вуҷуд аст, ҳама сунъи Вай аст ва ҳама аҷибу ғариб аст ва ҳеч зарра нест аз зарраҳои осмон ва замин, ки на бар забони ҳол тасбеҳ ва тақдис ҳамекунанд офаридгори худро мегӯянд: инат қудрати

бар камол ва инат илме бениҳоят ва ин бисёртар аз он аст, ки тафсил пазирад, балки агар ҳамаи дарёҳо мидод шавад ва дарахтон қалам ва ҷумла офаридагон китоб шаванд ва ба умрҳои дароз менависанд, он чи гӯянд, андаке бошад аз он чи ҳаст, чунон ки гуфт: «Қул лав кона-л-баҳру мидодан ли калимоти рабби... ал-ойа», валекин бар ҷумла бидон, ки офаридаҳо бар ду қисм аст: **як қисм** худ моро аз он ҳеч хабар нест, дар вай тафаккур натавонем кард, чунон ки гуфт: «Субҳона-л-лази халақа-л-азвоҷа куллаҳо танбуту-л-арзу ва мин анфусиҳим ва миммо ло йаъдамуна»[1] ва аммо он чи моро аз он хабар аст, ду қисм аст: **яке** он ки ба чашм натавон дид чун аршу курсӣ ва малоика ва деву парӣ ва аҷноси ин ва тафаккур низ дар ин мухтасар бувад ва душхор, пас бар он ихтисор кунем, ки диданӣ аст ва он осмон ва офтобу моҳ ва ситорагон ва замин аст ва он чи бар вай аст, чун кӯҳу биёбон ва шаҳрҳо ва дарёҳо ва он чи дар кӯҳҳо аст, аз ҷавоҳиру маъодин ва он чи бар рӯи замин аст, аз анвоъи набoтот ва он чи дар барру баҳр аст, аз анвоъи ҳайвонот, ҷуз одамӣ, то ба одамӣ расад ва вай аз ҳама аҷибтар аст; ва он чи миёни осмону замин аст, чун меғу борон ва барфу тагарг ва раъду барқ ва қавси қузаҳ ва аломоте, ки дар ҳаво падид ояд, пас ба баъзе аз ин ишорате мухтасар бикунем ва ин ҳама оёти Ҳақ таъоло аст, ки туро фармудааст, то дар он назар кунӣ ва тафаккур кунӣ, чунон ки гуфт: «Ва кааййин мин ойатин фи-с-самовоти ва-л-арзи йамурруна ъалайҳо ва ҳум ъанҳо муъризуна»[2]. Ва гуфт: «Ав лам йанзуру фи малакути-с-самовоти ва-л-арзи ва мо халақаллоҳу мин шайъин»[3]. Ва гуфт: «Инна фи халқи-с-самовоти ва-л-арзи ва ихтилофи-л-лайли ва-н-наҳори». Ва чунин оёт бисёр аст, пас андар ин оёт тафаккур кун: ояти аввал, ки ба ту наздиктар аст, туӣ ва аз ту аҷабтар бар рӯи замин ҳеч нест ва ту аз худ ғофил ва мунодӣҳамеояд, ки: «Ба хештан фурӯ нигаред, то азамат ва ҷалол бибинанд «Ва фи анфусикум афало тубсируна», пас дар ибтидои хеш тафаккур кун, ки аз куҷоӣ, ки аввал туро аз қатрае биёфариданд ва он обро қароргоҳ аввал пушти падар ва синаи модар кард, пас он тухм офариниши ту сохт, пас шаҳватро бар нару мода муваккал кард ва аз раҳми модар замин ва аз оби пушти мард тухм сохт ва шаҳватро бар ҳар ду муваккал кард, то тухм дар замин афканад, пас аз хуни ҳайз оби он тухм сохт ва туро аз нутфа ва хуни ҳайз биёфарид, аввал пораи хун баста гардонид, ки онро алақа гӯянд, пас гӯшт гардонид, ки онро мазға гӯянд, пас ҷон дар вай дамид, пас аз он хуну об

---

[1] Пок аст он ки офарид, анвоъи офаридагонро аз рӯиданӣ ва аз мардумон ва аз он чи, ки намедонед.

[2] Ва чӣ бисёр бар нишонаҳои осмону замин мегузаранд ва бад онҳо таваҷҷӯҳе надоранд?

[3] Чаро наменигаранд дар муҳликоти осмону замин ва дар он чи Худованд офаридааст?!

як сифат дар ту чизҳои мухталиф падид оварду, чун пӯст ва гӯшту раг ва пайу устухон, пас аз ин ҷумла андомҳои ту сурат кард: саре мудаввар ва ду дасту пойи дароз ва ҳар яке ба панҷ шох биёфарид; пас бар берун чашму гӯшу бинӣ ва забон ва дигар аъзо биёфарид ва дар ботини ту меъда ва куля ва сипурз ва раҳму масона ва рӯдаи бисёр биёфарид, ҳар яке бар шакле дигар ва ба миқдоре дигар, пас ҳар яке аз ин ба чанд қисмат бикард: ҳар ангуште се банд ва ҳар узве мураккаб аз пӯсту гӯшт ва рагу пай ва устухон ва чашм, ки чанд миқдор лавзе беш нест, ба ҳафт табақа биёфарид, ҳар табақае ба сифате дигар, ки агар яке аз он табоҳ шавад, ҷаҳон бар ту торик шавад ва агар шарҳи аҷоиби чашм танҳо бигӯем, варақҳои бисёр сиёҳ бояд кард. Пас, нигоҳ кун ба устухон, ки чӣ гуна ҷисме сахт ва маҳкам аз ин оби латифи тунук биёфарид ва ҳар порае аз вай бар шакле ва миқдоре, баъзе гирд ва баъзе дароз ва баъзе паҳн ва баъзе миёнтиҳӣ ва баъзе миёноканда ва ҳама бар якдигар таркиб кард ва дар миқдор ва шаклу сурат бар он бино кард, агар ба як лахт будӣ, пушт дуто натавонистӣ кард ва агар пароканда будӣ, пушт рост бознатавонистӣ дошт ва бар пой натавонистӣ истод, пас онро мӯҳра мӯҳра биёфарид, то дуто шавад ва он гоҳ дарҳам сохт ва пайу раг бар вай печид ва маҳкам бикард, то ҳамчунон як лахт рост биистад, чун ҳоҷат бувад ва дар сари ҳар мӯҳра чун нару модае бисохт, то дар ҳам нишинанд ва бо якдигар маҳкам шаванд ва аз ҷавониби мӯҳраҳо чун ҷиноҳҳо[1] берун овард, то пайҳо заиф, ки бар вай печидааст, аҳком[2] вайро бар вай такя занад ва ҷумлаи сарро аз панҷоҳу панҷ пораустухон биёфарид ва дар ҳам пайваст ба бандҳои борик, то агар як гӯшаро офате расад, он дигарон ба саломат бимонанд ва ҳама шикаста нашавад ва дандонҳо биёфарид, баъзе сарпаҳн, то луқма ос кунад ва баъзе росту борику тез, то таом хурд кунад ва бибурад ва ба осиё андозад, пас гардан аз ҳафт мӯҳра биёфарид ва ба рагу пай, ки бар вай печид, маҳкам бикард ва сар бар вай таркиб кард ва пушт аз бисту чаҳор мӯҳра биёфарид ва гардан бар вай ниҳод, пас устухонҳои сина биёфарид пурпаҳно ва дар он мӯҳраҳо сохт ва ҳамчунин дигар устухонҳо ва шарҳи он дароз аст ва дар ҷумлаи тани ту дувисту чиҳилу ҳашт устухон биёфарид, ҳар яке барои ҳикмате дигар, то кори ту рост ва сохта бошад ва ин ҳама аз ин оби сахиф офарид, агар яке аз устухонҳо камтар шавад, боз аз кор бозмонӣ ва агар яке зиёдат шавад, боз он дармонӣ. Пас, чун туро дар ҷунбонидани ин ҳар яке бар шакле, баъзе бар шакли моҳии миёнситабр ва сарборик, баъзе хурд ва баъзе бузург, мураккаб аз гӯшту

---

[1] Ҷиноҳ: бол.

[2] Маҳкам кардан.

пай ва аз пардае, ки ғилофи вай бошад: бисту чаҳор аз барои он аст, то ту чашму пилк аз ҳамаи ҷавониб тавонӣҷунбонид ва дигарон бар ин қиёс кун, ки шарҳи он низ дароз аст. Пас, дар ту се ҳавз биёфарид ва аз вай ҷӯйҳо ба ҷумлаи тан кушода кард: яке димоғ, ки аз он ҷӯйҳои аъсоб берун ояд ва ба ҳама тан расад, то қудрати ҳиссу ҳаракат дар он меравад ва аз вай ҷӯе ба даруни мӯҳраҳои пушт берун ниҳод, то аъсоб аз мағз дур нашавад ва илло хушк шудӣ ва дигар ҳавзи ҷигар ва аз вай рагҳо ба ҳафт андом кушода кард, то ғизо дар вай равон бошад ва саввум ҳавзи дил ва аз вай рагҳо ба ҳама тан кушода кард, то рӯҳ дар вай равон бошад ва аз дил ба ҳафт андом мерасад. Пас, тафаккур дар як узви хеш кун, ки ҳар яке чун офарид ва барои чӣ офарид: чашмро аз ҳафт табақа биёфарид бар ҳайату лавне, ки аз он некӯтар набошад ва пилкҳо биёфарид, то гард аз вай мешӯяду месутурад ва мижаҳоро биёфарид росту сиёҳ, то некӯтар бошад ва то дидори чашм бад-он қувват мегирад ва то чун ғуборе ба ҳам даргузорӣ, то гарде ба вай нарасад ва аз миёни он берун тавон нигарид ва хошоке, ки аз боло фуруд ояд, мижа онро нигоҳ дорад ва чун пурчини чашм бошад ва аҷабтар аз ин ҳама он, ки ҳадақа чанд адасе пеш нест, сурати осмону замин бад-ин фаррохӣ дар вай пайдо ояд, то дар як лаҳза, ки чашм боз кунӣ, осмон бо дурии вай бинӣ ва агар аҷоиби дидори чашм ва дидори оина ва он чи дар вай пайдо ояд, бигӯянд, дар муҷалладҳои бисёр тавон гуфт.

Пас, гӯшро биёфарид ва оби талх дар вай ниҳод, то ҳеч ҳайвон ба вай фурӯ нашавад ва он гоҳ садафи гӯш биёфарид, то овоз ҷамъ кунад ва ба сӯрохи гӯш расонад ва дар вай печу таҳрифи[1] бисёр биёфарид, то агар хуфта бошад ва мӯрчае қасди он кунад, роҳ бар вай дароз шавад ва бисёр гирд бароядd, то туро огоҳӣ бувад. Ва агар шарҳи даҳону бинӣ ва дигар аъзо бигӯем, ҳам дароз шавад ва мақсуд аз ин он аст, то роҳ бозёбӣ ва дар ҳар яке андеша мекунӣ, ки ин барои чист ва бад-он аз ҳикмату азамат ва лутфу раҳмат ва илму қудрати офаридгор огоҳ мешавӣ, ки аз сар то пой, ҳама аҷоиб аст.

Ва аҷоиби ботин ва хизонаҳои димоғ ва қувватҳои ҳис, ки дар вай ниҳодааст, аз ҳама аҷибтар, балки он чи дар сина ва шикам аст ва ҳамчунин: ки меъдаро биёфарид, чун деги гарм, ки бардавом меҷӯшад, то таом дар вай пухта мегардад ва ҷигар он таомро хун мегардонад ва рагҳо он хунро ба ҳафт андом мерасонад ва заҳра кафи он хунро, ки чун сафро бувад, меситонад ва супурз дурди он хунро, ки савдо бувад, аз вай меситонад ва куля об аз вай ҷудо мекунад ва ба масона мефиристад ва

---

[1] Каҷӣ, инҳироф.

аҷоиби раҳм ва олоти валодат ҳамчунин.

Ва аҷоиби маонӣ ва қувватҳо дар вай офарид, чун биноиву шунавоӣ ва ақлу илм ва амсоли ин бештар, пас ё субҳоналлоҳ, агар касе сурате некӯ бар деворе кунад, аз устодии вай аҷаб бимонӣ ва бар вай сано бисёр кунӣ ва мебинӣ, ки бар қатраи об ин ҳама нақш дар зоҳиру ботини вай пайдо меояд, ки на қаламро бинӣ ва на наққошро ва аз азамати ин наққош аҷаб намонӣ ва дар камоли қудрат ва илми вай мадҳуш нашавӣ ва аз ҷамолу камол ва шафқату раҳмати вай тааҷҷуб накунӣ?! Ки туро чун ба ғазо ҳоҷат бувад дар раҳм, агар даҳон бозкардӣ ва хуни ҳайз на бо андоза ба меъдаи ту расидӣ, табоҳ шудӣ, пас аз роҳи гузари ноф ғазои ту рост кард ва чун аз раҳм берун омадӣ, нофро бибаст ва даҳон кушода кард, ки модар ғизо ба қадри хеш тавонад дод, пас чун тани ту дар он вақт заиф ва нозук бувад ва тоқати таомҳо надошт, аз шири модар, ки латиф бошад, ғизои ту сохт ва пистони модар биёфарид ва сӯроххои танг дар вай биёфарид, то шир бар ту неру накунад ва козуре дар даруни сина бинишонд, то он хуни сурх, ки ба вай мерасад, вай сапед мекунад ва поку латиф ба ту мефиристад ва шафқатро бар модари ту муваккал кард, то агар як соат ту гурусна шавӣ, қарор ва ором аз ӯ бишавад, пас чун ширро ба дандон ҳоҷат набувад, дандон наёфарид, то синаи модарро ҷароҳат мекунӣ ва он гоҳ, ки қуввати таом хӯрдан падид омад ба вақти хеш дандон биёфарид, то бар таоми сахт қодир шавӣ, инат кӯр ва нобино, ки ин мебинад ва дар азамати офаридгор мадҳуш нашавад ва аз камолу лутф ва шафқати ӯ мутаҳаййир нагардад ва бар ин ҷамолу ҷалол ошиқ намонад! Ва инат ғофил ва пуршаҳват ва сутуртабъ касе, ки андар ин тафаккур накунад ва аз ин худ наяндешад ва он ақл, ки ба вай додаанд ва чун хашм гирад, дар касе афтад ва ҳамчун баҳоим аз тамошо кардан дар бӯстони маърифати Ҳақ таъоло маҳрум монад!

Ин қудрат кифоят бошад танбеҳро ва бештар аз ин аз аҷоиби офариниши ту яке аз сад ҳазор нест ва бештари ин аҷоиб дар ҳама ҳайвонот мавҷуд аст: аз пашша даргир то пил ва шарҳи он дароз бувад.

### Ояти дигар замин аст ва он чи дар вай офаридааст

Агар хоҳӣ, ки аз аҷоиби хеш фаротар шавӣ, дар замин нигоҳ кун, ки чӣ гуна бӯстони ту сохтааст ва ҷавониби вай фарох густаронида, ки чандон ки равӣ ба канори вай нарасӣ ва кӯҳҳоро автоди[1] вай сохта, то ором гирад дар зери пои ту ва наҷунбад ва аз зери сангҳои сахт обҳои латиф равон

[1] Мехҳо.

карда, то ба рӯи замин меравад ва ба тадриҷ берун меояд, ки агар ба санги сахт обҳо гирифта набудӣ, ба як роҳ омадӣ, то ҷаҳон ғарқ гаштӣ ё пеш аз он ки мазореъ ба тадриҷ об хӯрдӣ, бирасидӣ; ва дар вақти баҳор бинигар ва тафаккур кун, ки рӯи замин ҳама хоки касиф бошад, чун борон бар вай ояд, чи гуна зинда шавад ва чун дебое ҳафтранг гардад, балки ҳазорранг шавад, тафаккур кун дар он наботҳо, ки падид ояд ва дар он шукуфаҳо ва гулҳо, ҳар яке ба ранге дигар , ҳар яке аз дигаре зеботар; пас дар дарахтон ва меваҳои он тафаккур кун ва ҷамолу сурати ҳар яке ва бӯю манфиати ҳар яке, балки он гиёҳҳо, ки ту онро ном камтар донӣ, аҷоиб манфиатҳо дар вай таъбия чун кардаанд: яке талх ва яке ширин ва яке турш, яке беморро тандуруст кунад ва яке бемор кунад, яке зиндагонӣ нигоҳ дорад ва яке бибарад чун заҳр, яке сафроро биҷунбонад ва яке сафроро ҳазимат кунад, яке савдоро аз ақсои уруқ берун оварад ва яке савдо ангезад, яке гарм ва яке сард, яке хушк ва яке нарм, яке хоб оварад ва яке хоб бибарад, яке шодӣ оварад ва яке андӯҳ оварад, яке ғизои ту ва яке ғизои сутурон ва яке ғизои мурғон, тафаккур кун, то ин чанд ҳазор аст ва дар ҳар яке аз ин чанд ҳазор аҷоиб, то камоли қудрат бинӣ, ки ақлҳо, бояд ки аз вай мадҳуш шавад ва ин низ бениҳоят аст.

**(Ояти дигар)**

Вадиъатҳои азиз ва нафис аст, ки дар зери кӯҳҳо пинҳон кардааст, ки онро маодин гӯянд, он чи аз вай ороишро шояд, чун зару сим ва лаълу пирӯза ва балхашу[1] шаба ва яшму булӯр ва он чи аз вай авонеро шояд, чун оҳану мис ва биринҷу руй ва орзиз[2] ва он чи аз вай корҳои дигар ояд аз маодин, чун намаку гӯгирд ва нафту қир ва камтарини он намак аст, ки таом бад-он гуворида шавад ва агар дар шаҳре он наёбанд, ҳама таомҳо табоҳ шавад ва ҳама лаззатҳои таом бишавад ва ҳама бемор гарданд ва бими ҳалок бувад, пас дар лутф ва раҳмат нигоҳ кун, ки таоми ту агарчи ғизо дод, лекин чун дар хушии вай чизе дармебоист, дареғ надошт, ин намак аз оби софии борон биёфарид, ки бар замин ҷамъ шавад ва намак мегардад ва ин низ бениҳоят аст.

**(Ояти дигар)**

Ҷонваронанд бар рӯи замин, ки баъзе меравад ва бархе мепаранд ва баъзе мехазанд ва баъзе ба ду по мешаванд ва баъзе ба чаҳор пой ва баъзе ба шикам ва баъзе ба пойҳои бисёр ва нигоҳ кун мурғони ҳаво ва

---

[1] Шояд лаъл бошад? (дар Бурҳон: зоҷи сиёҳ).
[2] Қалъа.

ҳашароти заминро, ҳар яке бар шакле дигар ва ба сурате дигар ва ҳама аз якдигар некӯтар, ҳар якеро он чи ба кор бояд дод ва ҳар якеро биёмӯхта, ки ғизои хеш чун ба даст оварад ва баччаро чун нигоҳ дорад, то бузург шавад ва ошёни хеш чун кунад; дар мӯрча нигоҳ кун, ки ба вақти хеш ғизо чун ҷамъ кунад, он чи гандум бувад бидонад, ки агар дуруст бигузорад, табоҳ шавад, онро ба ду нима кунад, то шиша дарнаяфтад ва гашниз, ки дуруст набошад, табоҳ шавад, онро дуруст бигузорад ва дар анкабут нигоҳ кун, ки хонаи хеш чи гуна кунад ва ҳандаса дар таносуби он чун нигоҳ дорад: ки аз луоби хеш ресмон созад ва ду гӯшаи девор талаб кунад ва аз як ҷониб бунёд афканад ва ба дигар барад, то тор тамом бниҳад, он гоҳ пуд бар гардан гирад ва миёни наххо рост дорад, то баъзе дуртар ва баъзе наздиктар набувад, то некӯ ва баандом бувад, он гоҳ хештан сарнагун аз як гӯшае даровезад мунтазири он ки то магасе бипарад, ки ғизои вай он бувад, пас хештан бар вай андозад ва вайро сайд кунад ва он ришта бар дасту пои вай печад, то аз гурехтан эмин шавад; пас биниҳад ва ба талаби дигаре шавад ва дар занбӯр нигоҳ кун, ки хонаи хеш мусаддас[1] кунад, ки агар чаҳорсӯ кунад, гӯшаҳои хона холӣ ва зоеъ монад ва агар гирд кунад, чун мудавварот ба ҳам бозниҳӣ, беруни фурҷатҳо[2] зоеъ бошад ва дар ҳама ашкол ҳеч шакле нест, ки ба мудаввар наздиктар бувад ва ҳамвортар, магар мусаддас ва ин ба бурҳони ҳандасӣ маълум кардаанд ва худованди олам ба лутфу раҳмати хеш чандон иноят дорад бад-ин ҳайвони мухтасар, ки вайро илҳом диҳад ва пашшаро илҳом диҳад, то бидонад, ки ғизои вай хун ва пӯсти туст, вайро хартуме тез ва борик ва муҷавваф биёфарид, ки то ба пӯсти ту фурӯ барад ва он хун мекашад ва вайро ҳиссе низ бидод, то чун даст биҷунбонӣ, ки вайро бигирӣ бидонад ва бигурезад ва вайро ду пари латиф биёфарид, то битавонад паридан ва зуд битавонад гурехтан ва зуд бозтавонад омадан, агар вайро ақл ва забон астӣ, чандон аз фазл ва инояти офаридгор шукр кунадӣ, ки ҳама одамиён аҷаб монандӣ, лекин пайваста ба забони ҳол шукр мегӯяд ва тасбеҳ мекунад ва локин ло тафқаҳуна тасбиҳаҳум[3]; ва ин ҷинс аҷоиб низ ниҳоят надорад, киро заҳраи он бувад, ки тамаъи он кунад, ки аз сад ҳазор яке бишиносад ва бигӯяд, чи гӯӣ, ин ҳайвонот бо шаклҳои ғариб ва суратҳои аҷиб ва лавнҳои мухталиф ва андомҳои рости худ офариданд хештанро ё ту офаридӣ эшонро? Субҳон он Худое, ки бо ин равшанӣ чашмҳоро кӯр тавонад кард, то набинанд ва дилҳоро ғофил тавонад дошт, то

[1] Шашгӯш.

[2] Фурҷа: сӯрох, кушодагӣ.

[3] Вале тасбеҳи онҳоро фаҳм намекунанд.

наяндешанд, ба чашми сар мебинанд ва ба чашми дил ибрат нагиранд, самъи эшон маъзул аст аз он чи бояд шунид, то ҳамчун баҳоим ҷуз овоз нашунаванд ва дар забони мурғон, ки дар вай сурати ҳуруф набувад, роҳ набаранд ва чашми эшон маъзул аз дидани он чи бояд дид, то ҳар хат, ки он ҳуруф ва руқум ва сиёҳиву сапедӣ набувад, набинанд ва ин хатҳои илоҳӣ, ки на ҳарф аст ва на рақам бар зоҳир ва ботини ҳама дарҳои олам набиштааст, роҳ бад-он набаранд, дар он хояи мӯрча, ки чанд заррае беш нест, нигоҳ кун ва гӯш дор, то чи мегӯяд, ки ба забони фасеҳ фарёд ҳамекунад, ки: эй салимдил, агар касе сурате бар деворе кунад, аз устодӣ ва наққошии вай ба тааҷҷуб фурӯ монӣ? Биё ва дар ман нигар, то наққоше бинӣ ва суратгаре бинӣ, ки ман худ як зарра беш нестам, ки наққош дар ибтидои офариниш, ки аз ман мӯрчае хоҳад сохт, бинигар ки аҷзои ман чун қисмат кунад, то маро сару дасту пой ва андомҳое сурат кунад ва дар сару димоғи ман чандин ғурфа ва ганҷина бино кунад, ки дар яке қуввати завқ биниҳад ва дар яке қуввати шам биниҳад ва дар яке қуввати самъ биниҳад ва аз беруни сари ман манзаре фурӯ ниҳад ва бар вай нигинае сурат кунад ва сӯрохи чашму даҳон, ки манфази таом аст, сурат кунад ва дасту пой аз ман берун оварад. Ва дар ботин ҷое, ки ғизо ба вай расад, ҳазм афтад ва ҷое, ки сақал аз вай берун ояд ва ҷумла олоти он биёфаринад ва он гоҳ шакли маро чобук ва ба андом бар се табақа бино кунад ва дар якдигар пайвандад ва маро ҳоҷатмандвор камари хидмат бар миён бандад ва қабои сиёҳ пӯшад ва бад-ин олам, ки ту мепиндорӣ, ки барои ту офаридааст, берун орад, то дар неъмати вай чун ту бигардам, балки туро мусаххари ман кунад, то шабу рӯз кишт кунӣ ва тухм пошӣ ва замин рост кунӣ, то ҷаву гандум ва чӯбу донҳо ва мағзҳо ба даст оварӣ ва ҳар куҷо, ки пинҳон кунӣ, маро роҳи он биёмӯзад, то аз даруни хонаи хеш дар зери замин ба вай он бишунавам, бо сари он шавам ва ту худ бо ҳама ранҷ, ки таоми яксола надорӣ, ман таоми яксола баргирам ва бештару маҳкам биниҳам, он гоҳ барои хеш ба саҳро оварам, то чун намерасида бошад, хушк кунам, пеш аз он ки борон ояд, офаридгори ман маро илҳом диҳад, то дона баргирам ва бо ҷое барам ва агар туро хирмане ба саҳро ниҳода бошад ва селро он ҷо роҳ бошад, туро аз он ҳеч хабар набувад, то ҳама зоеъ шавад, пас чӣ гуна шукр кунам худовандеро, ки маро аз заррае бад-ин чобукӣ ва зебоӣ биёфарид ва чун туеро ба барзгарии ман бар пой кард, то таоми ман мекорӣ ва медаравӣ ва ранҷ мекашӣ ва ман бармехурам. Ҳеч ҳайвон аз ҳайвоноти хӯрду бузург нест, ки на ба забони ҳол бар ҷалоли офаридгори хуш ин сано мекунад, балки ҳеч набот нест, ки на ин мунодӣ мекунад, балки ҳеч зарра аз зарраҳои олам, агарчи ҷимод

аст, нест, ки ин мунодӣ намекунад ва одамиён аз самои ин мунодӣғофил «Фа иннаҳум ъани-с-самъи ламаъзулуна ва ин мин шайъин илло йусаббиҳу биҳамдиҳи ва локин ло тафқаҳуна тасбиҳаҳум»: ва ин низ оламе аст аз аҷоиби бениҳоят ва шарҳи ин худ мумкин нашавад.

**(Ояти дигар)**
**Дарёҳост, ки бар рӯи замин аст**

Ва ҳар яке ҷузве аст аз дарёи муҳит, ки гирди замин даромадааст: ва ҳамаи замин дар миёни дарё чанд гӯе беш нест ва дар хабар аст, ки замин дар дарё чанд истабле аст дар замин, пас чун аз назораи аҷоиби барр фориғ шудӣ, ба аҷоиби баҳр нигар, ки чандон ки дарё аз замин меҳтар, аҷоиби вай бештар, чи ҳар ҳайвон, ки бар рӯи замин аст, ҳамаро дар об назир аст ва бисёре ҳайвоноти дигар, ки худ бар рӯи замин набошад, ҳар яке аз эшон бар шакле ва бар табъе дигар: яке ба хӯрдӣ, чунон ки чашми вайро дарнаёбад ва яке ба бузургӣ, чунон ки киштӣ бар пушти вай фуруд ояд, ки пиндорад замин аст, чун оташ кунанд бар пушти вай огоҳӣ ёбад ва биҷунбад, бидонанд, ки ҳайвон аст! Ва дар аҷоиби баҳр китобҳо кардаанд, шарҳи он чун тавон гуфт. Ва беруни ҳайвон нигоҳ кун дар қаъри дарё ҳайвоне биёфарид, ки садаф пӯсти вай аст ва вайро илҳом дод, то ба вақти борон ба канори дарё ояд ва пӯст аз ҳам бозкунад, то қатраҳои борон, ки хуш бувад ва чун оби дарё шӯр набувад, дар даруни вай шавад, пас пӯст фароҳам кашад ва бо дарё равад, он қатраҳоро дар даруни хеш медорад, чунон ки нутфа дар раҳм ва онро мепарварад ва он ҷавҳари садаф бар сифати марворид офаридааст, он вақт ба вай сироят мекунад, ба муддате дароз, то ҳар қатрае марвориде шавад, баъзе хурд ва баъзе бузург ва ту аз он пирояву ороиш созӣ ва дар даруни дарё аз санг наботе бирӯёнад сурх, ки сурати набот дорад ва ҷавҳари санг, ки онро марҷон гӯянд ва аз кафи дарё ҷавҳаре бо соҳил афтад, ки онро анбар гӯянд ва аҷоиби ин ҷавоҳир, беруни ҳайвон низ бисёр аст.

Ва рондани киштӣ бар рӯи дарё ва сохтан ва шакли он чунон ки фурӯ нашавад ва ҳидояти кишти ба он то боди каж аз рост бишиносад ва офаридани ситора, то далели вай бувад, он ҷо ки ҳамаи олам об бувад ва ҳеч нишон набувад, аз ҳама аҷибтар. Балки офариниши сурати об дар латифиву пайвастагии аҷзои вай ба якдигар ва дар бастани ҳаёт ҳамаи халқ аз ҳайвону набот дар вай аз ҳама аҷибтар: ки агар ба як шарбат мӯҳтоҷ шавӣ ва наёбӣ, ҳама молҳои рӯи замин бидиҳӣ ва агар он шарбатро, ки дар ботини туст, роҳ баста шавад, ки берун натавонад омад, ҳар чӣ дорӣ, базл кунӣ, то аз он халос ёбӣ. Ва дар ҷумла аҷоиби об ва дарё

ҳам бениҳоят аст.

## (Ояти дигар)
## Ҳаво ва он чи дар вай аст

Ва ҳаво низ дарёе аст, ки мавҷ мезанад ва бод мавҷ задани вай аст, ҷинсе бад-ин латифӣ, ки чашм вайро дарнаёбад ва дидори чашмро ҳиҷоб накунад ва ғизои ҷони ту бардавом, ки ба таому шароб дар рӯзе як бор ҳоҷат афтад ва, агар як соат нафас назанӣ ва ғизои ҳаво ба ботин нарасад, ҳалок шавӣ — ва ту аз вай ғофил ва яке аз хосияти ҳаво он аст, ки киштиҳо аз вай овехтааст, ки нагузорад, ки ба об фурӯ шавад ва шарҳи чӣ гунагии ин дароз аст. Ва нигоҳ кун дар ин ҳаво, пеш аз он ки ба осмон расӣ, чӣ офаридааст, аз меғу борон ва барфу барқи раъд ва нигоҳ кун дар он меғи касиф, ки ногоҳ аз миёни ҳавои латиф падид ояд, бошад ки аз замин бархезад ва об баргирад ва бошад, ки бар сабили бухор аз кӯҳҳо падид ояд ва бошад, ки аз нафаси ҳаво падид ояд ва ҷойҳо аз кӯҳу дарё ва чашмаҳо дур аст, бар он ҷо резад қатра-қатра ба тадриҷ, ҳар қатрае, ки меояд хатте мустақим, ки дар тақдир вайро ҷое маълум фармудаанд, ки он ҷо фуруд ояд, то фулон кирм ташна аст, сер шавад ва фулон тухмро об ҳоҷат аст, об диҳад ва фулон набот хушк хоҳад шуд, тар шавад ва фулон мева бар сари дарахт хушк мешавад, бояд ки ба бехи дарахт шавад ва ба ботини вай даршавад ва аз роҳи уруқи вай, ки ҳар яке чун мӯе бошад ба борикӣ мешавад, то бад-он мева расад ва онро тару тоза дорад, ки ту бихӯрӣ ба ғафлат ва бехабар аз лутфу раҳмат ва бар ҳар яке набишта, ки куҷо фуруд ояд ва рӯзии кист, агар ҳама олам хоҳанд, то адади он бишиносанд, натавонанд ва он гоҳ, агар ин борон ба як роҳ биёяд ва бигузарад наботҳоро ба тадриҷ об нарасад, пас ба вақти сармо ин борон биёяд ва сарморо бар вай мусаллат кунад, то дар роҳ онро барф гардонад, ҳамчун пунбаи зарра зарра меояд ва аз кӯҳҳо анборхонаи вай сохта, то он ҷо ҷамъ шавад ва сардтар бувад, то зудтар нагузорад, он гоҳ чун ҳарорат падид ояд, ба тадриҷ мегузорад ва ҷӯйҳо равон ҳамешавад бар миқдори ҳоҷат, то ҳамаи тобистон аз он об ба тадриҷ бар мазореъ нафақа мекунад, ки агар на чунин будӣ, бардавом борон боистӣ, ки меомадӣ ва ранҷ ба сабаби он бисёр будӣ, агар ба як дафъа биёмадӣ, ҳама сол набот ташна бимондӣ, дар барқ чандин лутф ва раҳмат аст ва дар ҳар чизе ҳамчунин, балки ҳама аҷзои замину осмон ҳама ба ҳақ ва ҳикмату адл офаридааст ва барои ин гуфт: «Ва мо халақно-с-самовоти ва-л-арзи ва мо байнаҳумо ло ъабина. Мо халақно ҳумо илло би-л-ҳаққи — ба бозӣ наёфаридаем, ба ҳақ офаридаем», яъне чунон офаридем, ки мебоист.

**(Ояти дигар)**

Малакути осмон ва ситорагон ва аҷоиб аст, ки замин ва он чи андар замин аст, дар он мухтасар аст; ва ҳама Қуръон танбеҳ аст бар тафаккур дар аҷоиби осмон ва нуҷум, чунон ки гуфт: «Ва ҷаъално-с-самоъа сақфан маҳфузан ва ҳум ъан ойотиҳо муғризуна»[1]. Ва гуфт: «*Лахалқу-с-самовоти ва-л-арзи акбару мин халқи-н-носи*»[2], туро фармудаанд, то дар аҷоиби осмон тафаккур кунӣ, на аз баҳри он ки то кабудии осмон ва сапедии ситораҳо бинӣ ва чашм фароз кунӣ, ки худ баҳоим ин низ бинанд, валекин чун ту худро ва аҷоиби худро, ки ба ту наздиктар аст ва аз ҷумла аҷоиби осмону замин як зарра набошад, нашиносӣ, аҷоиби малакути осмонро чун шиносӣ, балки бояд ки ба тадриҷ тараққӣ кунӣ: бештар хештанро шиносӣ, пас замину ҳайвон ва наботу маодин, пас ҳавову меғ ва аҷоиби он, пас осмонҳо ва кавокиб, пас курсӣ ва арш, пас аз олами аҷсом берун шавӣ ва дар олами арвоҳ шавӣ, он гоҳ малоикаро бишиносӣ ва ситорагону шаётинро ва ҷинро ва дараҷоти фариштагон ва мақомоти мухталифи эшон, пас бояд ки дар осмону ситорагон ва ҳаракату гавҳари эшон ва машориқу мағориби эшон тафаккур кунӣ ва бинигарӣ, то он худ чист ва барои чист ва нигоҳ кунӣ дар бисёрии кавокиб, ки кас адади он нашиносад ва ҳар якеро ранге дигар, баъзе сурх ва баъзе сапед ва баъзе хурд ва баъзе бузург ва он гоҳ бар эшон сурати ҳар яке бар шакле дигар карда, баъзе бар сурати ҳамал ва баъзе бар сурати савр ва баъзе бар сурати ақраб ва ҳамчунин: бал ҳар сурате, ки бар замин аст аз ашкол онро он ҷо мисоле ҳаст, он гоҳ сайру равиши эшон мухталиф, баъзе ба як моҳҳамаи фалак бибарад ва баъзе соле ва баъзе ба дувоздаҳ сол ва баъзе ба сӣ сол ва бештар, то он ки ба сӣҳазор сол фалак бигузорад ва аҷоиби улуми онро ниҳоят нест. Ва чун аҷоиби замин бидонистӣ, бидон, ки тафовут дархури тафовути шакли эшон аст: ки замин бад-он фарохист, ки ҳеч кас ба тамомии вай нарасад ва офтоб саду шасту анд бори чанд замин аст ва бад-ин бидонӣ, ки масофат чӣ гуна дур аст, ки чунин хурд менамояд? Ва бад-ин бидонӣ, ки чӣ гуна зуд ҳаракат мекунад, ки дар миқдори ним соат, ки қурси офтоб ҷумла аз замин барояд, масофати саду шасту анд бори чанд замин аст, ки бибурида бошад ва аз ин бувад, ки расул салавотуллоҳу алайҳи як рӯз аз Ҷабраил алайҳиссалом бипурсид аз завол, гуфт: «*Ло наъам*». Гуфт: «На, оре?» Гуфт: «Ин чӣ гуна бувад?» Гуфт: «Аз он вақт, ки гуфтам, *ло*». То акнун, ки гуфтам: наъам, понсадсола вақт бувад ва ситора ҳаст бар осмон, ки сад бор чанди замин аст ва аз

---

[1] Осмонро чун сақфи маҳфузе офаридем...

[2] Офариниши осмонҳо ва замин бузургтар аз офариниши одамӣ аст.

баландӣчунон хурд намояд, чун ситора чунин бувад, фалак қиёс кун, ки чанд бувад. Ин ҳама бо ин ҳама бузургӣ дар чашми ту бад-ин хӯрдӣ сурат кардаанд, то бад-ин азамат ва подшоҳии офаридгор бишиносӣ. Пас, дар ситора ҳикмате аст ва дар ранги вай ва дар рафтани вай ва руҷуъ ва истиқомати вай ва тулӯъу ғуруби вай ҳикмате аст ва он чи равшантар аст, ҳикмати офтоб аст, ки фалак вайро майле додаанд аз фалаки меҳин, то дар баъзе аз сол ба миёни сар наздик бувад ва дар баъзе дур бувад, то аз вай ҳаво мухталиф шавад, гоҳ сард бувад ва гоҳ гарму гоҳ мӯътадил ва сабаб ин аст, ки шабу рӯз мухталиф бувад, гоҳ дарозтар ва гоҳ кӯтоҳтар ва кайфияти он, агар шарҳ кунем, дароз шавад ва он чи Эзади таъоло моро аз ин илмҳо рӯзӣ кардаст, дар ин умри мухтасар, агар шарҳ диҳем, рӯзҳои дароз дархоҳад ва ҳар чӣ мо донем, ҳақиру мухтасар аст дар ҷанби он ки ҷумла уламо ва авлиёро маълум будааст ва илми ҳамаи уламо ва авлиё мухтасар бувад дар ҷанби илми анбиё ба тафсили офариниш ва илми анбиё мухтасар бувад дар ҷанби илми фариштагони муқарраб ва илми ин ҳама, агар изофат кунанд бо илми Ҳақ таъоло худ он наарзад, ки онро илм гӯӣ! Субҳон он Худое, ки халқро чандин илм бидод ва он гоҳҳамаро доғи нодонӣ барниҳоду гуфт: «Ва мо автитум мина-л-ъилми илло қалилан»[1].

Ин қудрати намудгорӣ аз маҷории фикрат гуфта омад, то ғафлати хеш бишиносӣ, ки он гӯӣ ва тааҷҷуб кунӣ ва ҳамеша дар хонаи Худой ҳеч тааҷҷуб накунӣ?! Ва ин олами аҷсом хонаи Худой аст ва фарши вай замин аст, валекин сақфе бесутун ва ин аҷабтар аст ва хизонаи вай кӯҳҳост ва ганҷинаи вай дарёҳо ва ханур ва авонии ин хона ҳайвонот ва наботҳост ва чароғи вай моҳ аст ва шӯълаи вай офтоб ва қандилҳои вай ситорагон ва машъаладорони вай фариштагон ва ту аз аҷоиби ин ғофил, ки хона бас бузург аст ва чашми ту бас мухтасар ва дар вай намегунҷад; ва масали ту чун мӯрчае аст, ки дар қасри малике сӯрохӣ дорад, ҷуз аз сӯрохи хеш ва ғизои хеш ва ёрони хеш, ҳеч хабар надорад, аммо аз ҷамоли сурати қаср ва бисёрии ғуломон ва сарири малик ва подшоҳии вай ҳеч хабар надорад, агар хоҳӣ, ки ба дараҷаи мӯрча қаноат кунӣ, мебош ва агар на роҳат додаанд, то дар бӯстони маърифати Ҳақ таъоло тамошо кунӣ ва берун оӣ, чашм боз кун, то аҷоиб бинӣ, ки мадҳушу мутаҳаййир шавӣ, вассалом.

## АСЛИ ҲАШТУМ

### (Дар тавҳид ва таваккул)

[1] Ба шумо андаке илм омӯхта.

**Бидон, ки** таваккул аз ҷумлаи мақомоти муқаррабон аст ва дараҷаи вай бузург, валекин илми вай дар нафси хеш борик ва мушкил аст, амали вай душхор аст ва ишколи вай аз он аст, ки ҳар кӣҳеч чизро ҷуз Ҳақ таъоло дар корҳо асаре бинад, дар тавҳиди вай нуқсон аст ва агар ҷумлаи асбоб низ аз миён баргирад, дар шариат таън карда бошад ва агар асбобро низ мусаббабе набинад, бо ақли хеш мукобира[1] карда бошад ва чун бинад, бошад ки ба чизе аз асбоб таваккул кунад ва дар тавҳид нуқсон афтад. Пас, шарҳи таваккул, чунон ки ақлу тавҳид ва шаръ дар ҳам бигӯяд ва миёни ҳама ҷамъ кунад, илме ғомиз аст ва ҳар касе нашиносад ва мо аввал фазилати таваккул бигӯем, он гоҳҳақиқати вай, он гоҳ аҳвол ва аъмоли вай.

## (Фазилати таваккул)

**Бидон, ки** Худои таъоло ҳамаро ба таваккул фармуд ва он шарт имон кард ва гуфт: «Ва ъалаллоҳи фа таваккалу ин кунтум муъминина». Ва гуфт: «Худои таъоло мутаваккилонро дӯст дорад — Инналлоҳа йуҳиббу-л-мутаваккилина». Ва гуфт: «Ҳар кӣ бар вай таваккул кунад, басанда аст — ва ман йатаваккал ъалаллоҳи фаҳува ҳасбуҳу». Ва гуфт: «Ба Худой басанда аст бандаи худро? — А лайсаллоҳа бикофин ъабдаҳу» ва чунин оёт бисёр аст ва расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Умматҳоро ба ман намуданд, уммати хешро дидам, ки кӯҳу биёбон аз эшон пур буд, аҷаб доштам аз бисёрии эшон ва шод шудам, маро гуфтанд: хушнуд шудӣ? Гуфтам: шудам. Гуфтанд: бо ин ба ҳам ҳафтод ҳазор дар биҳишт шаванд беҳисоб — гуфтанд[2]: он кунед? — Гуфт: онҳо, ки корҳоро бар афсун ва доғ ва фол накунанд, валекин ҷуз бар Худои таъоло эътимод ва таваккул накунанд». Пас, Укоша бархосту гуфт: «Ё расулуллоҳ, дуо кун, то маро аз эшон кунад», гуфт: «Бор Худоё, вайро аз эшон кун», дигаре бар пой хост ва ҳамин дуо хост, гуфт: «Сабақака биҳо Укошаҳ», яъне Укоша сабақ бурд ва расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Агар чунон ки ҳақ таваккул аст, шумо бар Худои таъоло таваккул кунед, рӯзӣ ба шумо расонад, чунон ки ба мурғон мерасонад: ки бомдод бираванд, ҳама шикамҳо тиҳӣ ва гурусна ва шабонгоҳ бозоянд, шикамҳо пуру сер»; ва гуфт: «Ҳар кӣ паноҳ ба Худои таъоло диҳад, Худой ҳама маунатҳои вайро кифоят кунад ва рӯзии вай аз ҷое, ки умед надорад, ба вай расонад. Ва ҳар кӣ паноҳ бо дунё диҳад, Худои таъоло вайро бо дунё гузорад». Ва чун Халилро салавотуллоҳу

---

[1] Хилоф ва душманӣ кардан.

[2] Мақсуд ин аст, ки асҳоби пайғамбар (с) гуфтанд.

алайҳи бигирифтанд, то дар манҷаниқ ниҳанд ва ба оташ андозанд, гуфт: «Ҳасбиллоҳу ва неъма-л-вакилу», чун дар ҳаво буд, Ҷабраил алайҳиссалом — гуфт: «Ҳеч ҳоҷат дорӣ?» Гуфт: «Аммо илайка фало — яъне ба ту на». То вафо карда бошад, бад-ин ки гуфт: «Ҳасбийаллоҳу ва бад-ин сабаб вайро ба вафо сифат карда». Ва гуфт: «Ва Иброҳима-л-лазӣ ва фи». Ва ба Довуд алайҳиссалом ваҳй омад, ки бо Довуд ҳеч банда нест, ки аз миёни ҳама даст дар ман занад, ки агар ҳама осмону замин ба кайду макр бо вай бархезад, на вайро аз он фарҷ диҳам. Саид ибни Ҷабир мегӯяд: «Маро каждуме бизад, модар савганд дод, ки даст бидеҳ, то афсун кунанд, он дасти дигар, ки ба саломат буд ба афсунгар додам ва ин барои он кард, ки расул салавотуллоҳу алайҳи гуфтааст: «Мутаваккил набошад касе, ки афсуну доғ кунад». Ва Иброҳими Адҳам руҳбонеро дид, пурсид, ки: «Қут аз куҷо мехӯрӣ?» Гуфт: «Аз ӯ пурс, ки рӯзӣ медиҳад, ки аз куҷо мефиристад, ки ин илм маро нест». Ва якеро гуфтанд: ҳамеша дар ибодат бошӣ, қут аз куҷо хӯрӣ? Ишорат кард ба дандону гуфт: «Он ки осиё биёфарид, бор мефиристад». Ва Ҳурм ибни Ҳаййон Увайсро гуфт: «Куҷо фармоӣ, ки мақом кунам?» Гуфт: «Он ҷо маишат чун бошад?» Увайс гуфт: «Уффин лиҳозиҳи-л-қулуби, қад холатаҳо-ш-шакку фало танфаъуҳо-л-мавъизату — шак бар ин дилҳо ғолиб шудааст, панд напазирад».

### Ҳақиқати тавҳид, ки бинои таваккул бар вай аст

**Бидон, ки** таваккул ҳолатест аз аҳволи дил ва он самараи имон аст ва имонро абвоби бисёр аст, валекин таваккул аз ҷумлаи он барад ва имон биност. Яке имон ба тавҳид ва дигар имон ба камоли лутф ва раҳмати Ҳақ таъоло, аммо шарҳи тавҳид дароз аст ва илми вай ниҳояти ҳама илмҳост, лекин мо он миқдор, ки бинои таваккул бар он аст, ишорат кунем:

Бояд ки бидонӣ, ки тавҳид бар чаҳор дараҷа аст: вайро мағзе аст ва он мағзро мағзе аст ва вайро пӯсте аст ва он пӯстро пӯсте, пас ду мағз дораду ду пӯст дар масал вай чун гавзитар бувад, ки мағз ва ду пӯсти вай маълум аст ва равғани мағз мағзи вай аст.

**Дараҷаи аввал** — он аст, ки ба забон ло илоҳа иллаллоҳ бигӯяд ва ба дил эътиқод надорад ва ин тавҳиди мунофиқ аст. **Дараҷаи дуввум** — он ки маънии ин ба дил эътиқод кунад — чун омӣ — ё ба навъе аз далел, чун мутакаллим; **дараҷаи саввум** — он ки ба мушоҳида бибинад, ки ҳама аз як асл меравад ва фоъил яке беш нест ва ҳеч каси дигарро феъл нест ва ин нуре бувад, ки дар дил пайдо ояд дар он нур ин мушоҳида ҳосил ояд ва ин на чун эътиқоди омӣ ва мутакаллим бувад, ки эътиқоди эшон банде

бошад, ки бар дил афкананд ба ҳилати тақлид ё ба ҳилати далел ва ин мушоҳида шарҳи дил бувад ва банд ҳама баргирад. Ва фарқ бувад миёни касе, ки хештанро бар он дорад ва ё эътиқод кунад, ки фулон хоҷа дар сарое аст, ба сабаби он ки фулон кас мегӯяд, ки дар сарой аст — ва ин тақлиди омӣ бувад, ки аз модару падар шунида бошад — ва миёни он ки истидлол кунад, ки вай дар сарой аст, ба далели он ки асбу ғулом бар дари сарой аст — ва ин назири эътиқоди мутакаллим бувад — ва миёни он ки вайро дар сарой ба мушоҳида бибинад — ва ин мисли тавҳиди орифон аст; ва ин тавҳид, агарчи ба дараҷа бузург аст, валекин дар вай халқро мебинад ва холиқро мебинад ва медонад, пас дар ин бисёр касрат ҳаст, то ду мебинад, дар тафриқа бошад ва ҷамъ набувад; ва камоли тавҳид **дараҷаи чаҳорум** аст, ки ҷуз якеро набинад ва ҳамаро худ яке бинад ва яке шиносад ва тафриқаро бад-ин ҳеч роз набувад ва инро суфиён фано гӯянд, дар тавҳид, чунон ки Ҳусайни Ҳаллоҷ Хавосро дид, ки дар биёбон мегардид, гуфт: «Чи мекунӣ?» Гуфт: «Қадами хеш др таваккул дуруст мекунам». Гуфт: «Ҳама умр дар ободонии ботин бигузоштӣ, пас дар тавҳид кай расӣ?»

Пас, ин чаҳор мақом аст: **аввал** тавҳиди мунофиқ аст ва он пӯсти пӯст аст, чунон ки пӯсти беруни гавз, агар бихурӣ, нохуш бувад ва агар дар ботини вай нигарӣ, зишт бувад, агарчи зоҳираш сабз бувад; ва агар бисӯзӣ, дуд кунад ва оташ бикушад ва агар дар хона binиҳӣ, ба кор наёяд ва ҷойгоҳ танг дорад; ва ҳеч корро нашояд, магар он ки рӯзе чанд бигузорад, то пӯсти даруниро тоза медорад ва аз офат нигоҳ медорад: тавфиқи мунофиқ низ ҳеч корро нашояд, магар он ки пӯсти вайро нигоҳ медорад аз шамшер ва пӯсти вай колбади вай аст ва бад-ин сабаб аз шамшер халос ёфт ва аммо чун колбад бишуд ва ҷон бимонд, он тавҳид ҳеч суд надорад ва чунон ки пӯсти дарунии гавз сӯхтанро шояд ва онро шояд, ки бар мағз бигузоранд, то мағз ҳамеша дар хонаи вай бошад ва табоҳ нашавад, валекин дар ҷанби мағз мухтасар бувад, тавҳиди омӣ ва мутакаллим низ онро шояд, ки мағз вайро — ва он ҷони вай аст — аз оташи дӯзах нигоҳ медорад, валекин агарчи ин кор бикунад аз латофати мағз ва равған холӣ бошад; ва чунон ки мағзи гавз мақсуд аст ва азиз аст, валекин чун бо равған изофат кунӣ, аз гунҷодае[1] холӣ нест ва дар нафси хеш ба камоли сафо нарасидааст, дараҷаи сеюм дар тавҳид низ аз тафриқа ва касрату зиёдӣ холӣ нест, балки софӣ ба камоли тавҳиди чаҳорум аст, ки андар он ҳамаро ҳақ донад ва бас ва ҷуз якеро набинад ва худро низ фаромӯш кунад ва дар Ҳақи дидори худ нест шавад, чунон ки

[1] Сақал — туфола.

дигар чизҳо нест шуд дар дидори вай.

### – ФАСЛ –
### (Одамӣ дар нафси ихтиёри хеш музтар аст)

Ҳамоно, ки гӯӣ, ки: ин дараҷоти тавҳид бар ман мушкил аст, инро шарҳ бояд кардан, то бидонам, ки ҳама аз яке чун бинанд? Ва асбоби бисёр мебинам ҳамаро яке чун бинанд? Ва осмону замин ва халқро мебинад ва ин ҳама яке нест! Бидон, ки тавҳиди мунофиқон ба забон аст ва тавҳиди ом ба эътиқод ва тавҳиди мутакаллим ба далел, ин се фаҳм тавонӣ кард, ишкол дар ин тавҳиди бозпасин аст. Аммо тавҳиди чаҳорум таваккулро бад-он ҳоҷат нест ва таваккулро тавҳиди сеюм кифоят аст ва ин тавҳиди чаҳорум дар иборат овардан ва шарҳ кардан касеро, ки бад-он нарасида бошад, душхор бувад, аммо дар ҷумла ин миқдор бад-он ки раво бошад, ки чизҳои бисёр бошад, лекин он чизҳоро ба якдигар навъе аз иртибот бувад, ки бад-он иртибот чун як чиз шавад ва чун дар дидори ориф он ваҷҳ ояд, яке дида бошад ва бисёре надида бошад, чунон ки дар мардум чизҳои бисёр аст аз гӯшту пӯст ва сару пой ва меъдаву ҷигар ва ғайри он, валекин дар маънии мардум як чиз аст, то бошад, ки касе мардумеро донад ва аз тафосили аҷзои вай бо ёд наёварад, агар вайро гӯянд чӣ дидӣ, гӯяд як чиз беш надидам, мардуме дидам ва агар гӯянд аз чи меандешӣ, гӯяд аз як чиз беш намеяндешам, аз маъшуқи хеш меандешам. Пас, ҳамагии вай маъшуқи вай гардад ва он як чиз бувад. Пас, бидон, ки мақоме аст дар маърифат, ки касе, ки бад-он расад, ба ҳақиқат бибинад, ки ҳар чӣ дар вуҷуд аст, ба якдигар муртабит аст ва ҷумла чун як ҳайвон аст ва нсбати аҷзои олам чун осмону замин ва ситорагон бо якдигар чун нисбати андомҳои як ҳайвон аст бо якдигар ва нисбати олам бо мудаббири он — аз ваҷҳе на аз ҳама вуҷуҳ, чун нисбати мамлакат тани ҳайвон аст бо рӯҳи вай, ки мудаббири он аст ва то касе ин нашиносад, ки инналлоҳа таъоло халақа одама суратиҳи ин дар фаҳми вай наёяд ва дар унвон ба чизе аз ин ишорат кардаем ва сухан кӯтоҳ кардан дар ин авлотар: ки ин силсилаи девонагонро биҷунбонад ва касе тоқати фаҳми ин надорад.

Аммо тавҳиди сеюм, ки он тавҳид аст дар феъл, шарҳе дароз гуфтаем дар китоби «Эҳё», агар аҳли онӣ, аз он ҷо талаб кун ва он миқдор, ки дар асли шукр гуфтаем, ин ҷо кифоят аст: ки бидонӣ, ки офтобу моҳу ситорагон ва меғу бод ва ҳар чӣ аз асбоб донӣ, ҳама мусаххаранд, чун қалам дар дасти котиб ва ҳеч ба худ намебошанд, ки эшонро

меҷунбонанд ба вақти хеш ва ба қадри хеш, чунон ки мебояд, пас ҳаволати корҳо бо эшон хатост, ҳамчун ҳаволати тавқеъи хилъат бо қаламу бо коғаз, аммо он чи дар маҳали назар аст, ихтиёри ҳайвонот аст, ки пиндорӣ, ки ба дасти одамӣ чизе аст ва ин хатост, ки одамӣ дар нафси ихтиёри хеш маҷбур ва музтар аст, чунон ки гуфтаем, ки кори вай банди қудрат аст ва қудрат мусаххари иродат аст, то он кунад, ки хоҳад, валекин чун хоҳад, хост биёфаринад, агар хоҳад ва агар нахоҳад! Пас, чун қудрат мусаххари иродат аст ва калиди иродат ба дасти вай нест, пас ҳеч чиз ба дасти вай набувад ва тамомии ин бад-он бишиносӣ, ки бидонӣ, ки феъле, ки ба одамӣҳаволат кунанд, бар се ваҷҳ аст: **яке** он ки масалан, агар пой бар об ниҳад, фурӯ шавад, гӯянд обро харқ бикард ва аз якдигар ҷудо кард, инро феъли табиӣ гӯянд ва **дигар** он ки гӯянд одамӣ нафас бизад ва инро феъли иродатӣ гӯянд; **сеюм** он ки гӯянд сухан гуфту бирафт ва инро феъли ихтиёрӣ гӯянд. Аммо он феъли табиӣ пӯшида нест, ки ба вай нест: ки чун вай бар рӯи об ҳозир хоҳад омад, лобуд аст, ки аз гаронии вай об аз ҳам шикофта шавад ва ин на ба вай бувад, ки агар хоҳад, на чунин бувад; балки агар санге бар рӯи об ниҳӣ, ба об фурӯ шавад, фурӯ шудан на феъли санг аст; аммо феъли иродатӣ чун нафас задан аст, чун тааммул кунӣ, ҳамчунин аст, ки агар хоҳад, ки нафас бозгирад, натавонад, ки вайро чунон офаридаанд, ки иродати нафас дар вай падид меояд, агар хоҳад ва агар на; ва касе, ки қасд кунад, ки сӯзане дар чашми касе занад аз дур, ба зарурат он кас чашм бар ҳам задан гирад ва агар хоҳад, ки назанад, натавонад, ки вайро чунон офаридаанд, ки он иродат ба зарурат падид меояд дар вай, чунон ки вайро чунон офаридаанд, ки ба об фурӯ шавад, чун бар рӯи об истад, пас изтирори одамӣ дар ин ҳар ду маълум шуд, аммо феъли ихтиёрӣ чун рафтану гуфтан ишкол дар ин аст, ки агар хоҳад, кунад ва агар нахоҳад, накунад, валекин бояд ки бидонӣ, ки агар хоҳад, он вақт хоҳад, ки ақли вай ҳукм кунад, ки хайри ту дар ин аст, ин иродат ба зарурат падид ояд ва аъзоеро ҷунбонидан гирад, ҳамчун чашм бар ҳам задан ва вақте, ки сӯзан аз дур ояд, лекин чун илми он, ки сӯзан зарари чашм аст ва бар ҳам задан хайр аст, ҳамеша ҳозир аст ва бар бадеҳа маълум аст, онро ба андеша ҳоҷат набувад, ки бе андеша худ донист,ки он хайр аст, аз донистани хайр дар он иродат падид ояд ва аз он иродати қудрат ба зарурат даркор ояд, ин ҷо чун он андеша шуд, ҳам бад-он сифат гашт, ки он ҷо бувад ва ҳам он зарурат падид ояд, чи агар касе чӯбе баргирад ва касеро мезанад, ӯ мегурезад ба табъ, то агар ба канори боме расаду донад, ки ҷастан осонтар аз чӯб хӯрдан, биҷаҳад ва агар донад, ки он азимтар аст, ба зарурат пои вай биистад ва тоат

надорад, ки ҳаракат кунад, ки ҳаракати пой дар банди иродат аст ва иродат дар банди он ки бидонад, ки он беҳтар аст; ва барои ин аст, ки касе хештанро натавонад кушт, агарчи даст дорад ва корд дорад: ки қудрати даст дар банди иродат аст ва иродат дар банди он ки ақл бигӯяд, ки ин хайри туст ва карданӣ аст. Ва ақл низ музтар аст, ки чун оинае аст, ки он чи шиносад дар вай сурати он падид ояд, чун куштани худ хайр набошад, ақл ҳукм накунад ва он иродат падид наёяд, магар вақте, ки дар балое бошад, ки тоқати он надорад, ки куштан аз он беҳтар набошад. Пас, инро феъли ихтиёрӣ аз он гуфтанд, ки хайри вай дар тамиз падид ояд, вагарна зарурати ин чун падид омад, ҳамчун зарурати нафас задан ва чашм бар ҳам задан аст ва зарурати он ҳамчун зарурати ба об фурӯ шудан аст.

Ва ин асбоб дар ҳам баста аст ва ҳалқаҳои силсилаҳои асбоб бисёр аст ва шарҳи он дар китоби «Эҳё» бигуфтаем, аммо қудрат, ки дар одамӣ офаридаанд, яке аз ҳалқаҳои он силсила аст, аз ин ҷо гумон барад, ки ба вай чизе аст ва он хатои маҳз аст: ки тааллуқи он ба вай беш аз ин нест, ки вай маҳали он аст ва роҳи гузари он аст, пас вай роҳи гузари ихтиёр аст, ки дар вай меофаринанд ва роҳи гузари қудрат ва иродат, ки дар вай меофаринанд. Пас, чун дарахт, ки аз бод меҷунбад ва дар вай қудрату иродат наёфариданд ва вайро маҳали он насохтанд, ба зарурат онро изтирори маҳз ном карданд, чун Эзади таъоло он чи кунад, қудрати вай дар банди ҳеч чиз нест, беруни вай онро ихтироъ гуфтанд ва чун одамӣ на чунин бувад ва на чунон, ки қудрату иродати вай ба асбоби дигар тааллуқ дорад, ки он на ба дасти вай бувад, феъли вай монанди феъли Худои таъоло набувад, то онро халқ ва ихтироъ гӯянд ва чун вай маҳалли қудрату иродат бувад, ки ба зарурат дар вай меофаринанд, монанди дарахт набувад, то феъли вайро изтирори маҳз гӯянд, бал қисмати дигар бувад, вайро номи дигар талаб кардан ва онро касб гуфтанд ва ин аз ҷумла маълум шуд, ки агарчи зоҳиран кори одамӣ ба ихтиёри вай аст, валекин худ дар нафс ихтиёри хеш мухтар аст — агар хоҳад ва агар нахоҳад — пас ба дасти вай чизе нест.

**– ФАСЛ –**

**(Миёин шаръу ақл ва тавҳид ҳеч таноқуз нест)**

Ҳамоно ки гӯӣ, ки агар чунин аст, савоб ва иқоб чарост ва барои чист, ки ба дасти кас ҳеч чиз нест? Бидон, ки ин ҷойгоҳе аст, ки тавҳид дар шаръ гӯянд ва шаръ дар тавҳид ва дар миёни ин зуафои бисёр ғарқ шаванд ва аз ин муҳлика касе халос ёбад, ки агар бар рӯи об натавонад рафт, боре

сабоҳат тавонад кард ва бештари халқ саломат аз он ёфтанд, ки худ дар ин дарё нанишастанд, то ғарқ нашуданд, авоми халқ бештар онанд, ки худ надонанд ва шафқат бар эшон он бувад, ки эшонро ба соҳили ин дарё нагузоранд, ки ногоҳғарқ шаванд ва касоне, ки дар дарёи тавҳид нишастанд, бештар ғарқ бад-он шуданд, ки сабоҳат нашинохтанд ва бувад низ, ки фаҳми он надоранд, ки биёмӯзанд ё худ ба хештан ғарра бошанд, талаб накунанд ва андар ин дарё ғарқ шаванд, ки ба дасти мо ҳеч чиз нест ва ҳама ӯ мекунад ва онро, ки шақоват ҳукм кардааст, ба ҷаҳд аз он бинагардад ва онро, ки саодат ҳукм кардааст, ба ҷаҳд ҳоҷат набувад ва ин ҳама ҷаҳл ва залолат аст ва сабаби ҳалок аст ва ҳақиқати ин корҳо шинохтан ҳарчанд, ки онро нашояд, ки дар кутуб бинависанд, лекин чун сухан бо ин ҷо кашид, шаммае гуфта ояд:

**Бидон, ки** ин ки гуфтӣ, ки савобу иқоб пас чарост, бидон, ки на аз он аст, ки ту коре зишт кардӣ, ки касе бо ту хашм гирифт ва туро ба интиқом уқубат мекунад ё аз ту шод шуд, туро ба мукофот хилъат медиҳад, ки ин аз сифоти илоҳият дур аст, лекин чунон ки хилт ё хун ё сафро ё дигаре дар ботини ту ғалаба кунад, аз он чизе тавлид кунад, ки онро беморӣ гӯянд ва чун дору ғалаба гирад, чизе аз он таваллуд кунад, ки онро тандурустӣ гӯянд, ҳамчунин чун шаҳвату хашм бар ту ғолиб шуд ва ту асири он шудӣ, аз он оташе таваллуд кунад, ки дар миёни ҷони ту афтад, ки сабаби ҳалоки ту бошад ва барои ин гуфт расул — салавотуллоҳу алайҳи: «Алғазабу қатъатун мина-н-нори», гуфт: «Он на хашм аст, ки ту онро бар хештан мусаллат кардаӣ, ки он порае оташ аст». Ва чунон ки нури ақл чун қувват гирад, оташи шаҳвату хашм фурӯ кашад, то гӯяд «ҷиз йо муъмину фаинна нурака атфаа нори»[1], дӯзах аз имон фарёд кунад ва ҳадис дар миён на, балки чун тоқати нури вай надорад, ба ҳазимат шавад, чунон ки пашша аз бод ҳазимат шавад, нори шаҳват ҳам аз нури ақл ба ҳазимат шавад. Пас, аз ҷои дигар чизе нахоҳанд овард барои ту; ҳам аз они ту ба ту хоҳанд дод: «Иннамо ҳийа аъмолукум turадду илайкум». Пас, оташи дӯзах шаҳват ва хашми туст ва ин бо ту дар даруни пӯсти туст ва агар илми яқин донӣ, мебинӣ, чунон ки гуфт: «Калло лав таъламуна ъилма-л-йақини латаравунна-л-ҷаҳима».

Пас, **бидон, ки** чунон ки заҳр одамиро ба беморӣ барад ва беморӣ вайро ба гӯристон барад ва хашму интиқом дар миён на — маъсияту шаҳвати дил туро бемор кунад ва он беморӣ оташи вай гардад ва он оташ аз ҷинси оташи дӯзах бошад, на аз ҷинси оташи ин ҷаҳон ва ба ҳукми муонисат, чунон ки миғнотис оҳан ба хештан кашад, дӯзах дӯзахиро ба

---

[1] Эй мӯъмин бигузар, ки нури ту оташи маро хомӯш кард.

хештан кашид ва ҳеч хашм дар миён на. Ва ҷониби савоб низ ҳамчунин медон, ки шарҳ кардан дароз бувад. Ва ин ҷавоби он аст, ки гуфтӣ, ки: савобу иқоб чарост, аммо он чи гуфтӣ: пас шариат ва фиристодани пайғомбарон чист? **Бидон, ки** он низ қаҳре аст, то халқро ба силсила[1] ба биҳишт баранд, чунон ки расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Ал-ъаҷабу мин қавмин буқодуна ила-л-ҷаннати би-с-салосили». Ва ба каманди қаҳр нигоҳ дорад, то ба дӯзах нашаванд, чунон ки гуфт: «Антум татаҳофатуна ъала-н-нори ва ъано охизун биҳуҷрикум — шумо чун парвона хештан бар оташ мезанед ва ман камари шумо гирифта намегузорам». Пас, бидон, ки яке аз ҳалқаи силсилаи ҷабборӣ сухани пайғомбарон аст, ки аз он фаҳми ту таваллуд кунад, то роҳ аз бероҳӣ бишиносӣ ва аз тахвифи вай ҳарос таваллуд кунад ва ин маърифат ва ҳарос ғубор аз рӯи оинаи ақл фурӯ шӯяд, то ин ҳукм, ки роҳи охират гирифтан беҳтар аз роҳи дунёст, дар вай бинамояд ва аз ин намудани иродат рафтани роҳ таваллуд кунад ва аз иродати аъзо дар кор афтад, ки мусаххар он аст — агар хоҳад ва агар на — ва бад-ин силсила туро ба қаҳр аз дӯзах бозмедоранд ва ба биҳишт медоранд. Ва анбиё чун шубонеанд, ки рамаи гӯспанд дорад, бар рости вай марғзоре сабз аст ва бар чапи вай ғоре, ки дар вай гурги бисёр аст, ин шубон бар канори ғор биистад ва чӯб меҷунбонад, то гӯспандон ба зарурат аз ҳароси чӯб бозпас мешаванд ва меҷаҳанд ва аз ҷониби ғор ба ҷониби марғзор меафтанд, маънии фиристодани пайғомбарон ин аст.

Аммо он чи гуфтӣ, ки: агар шақоват ҳукм кардааст, ҷаҳд чи суд дорад? Сухане дуруст аст ва аз ваҷҳи ботил аст ва ин сухани дуруст сабаби ҳалоки туст, ки нишони он ки шақовати касе ҳукм кардааст он бувад, ки ин сухан дар дили вай афканад, то накунад ва накорад ва надаравад ва нишон он ки ба марги касе ҳукм карда бувад аз гуруснагӣ он бувад, ки ин сухан дар дили вай афканад, ки агар дар азал ҳукм кардаст, ки аз гуруснагӣ бимирам, маро нон чи суд дорад ва нон нахӯрад, то ба зарурат бимирад ва гӯянд, ки агар ба дарвеше ҳукм кардааст, дар тухм пошидан чӣ фоида бошад, накорад, то надаравад ва онро, ки саодат ҳукм кардааст, вайро фаро ҳиросату тиҷорат ва нон хӯрдан дорад, пас ин ҳукм ба ҳарза нест, балки асбоб аст ва ҳар касеро, ки кореро офаридаанд, асбоби он вайро муяссар мекунанд, он ки бесабаб бад-он кор мерасонанд ва барои ин гуфт: «Аъмилу факуллун муйассарун лимо хулиқа лаҳу»[2], ту аз аъмол ва аҳволи хеш, ки бар ту меронанд, ба қаҳр башорати оқибати хеш мебархон, чун ҷаҳд ва такрор ғолиб шуд бар ту, бидон, ки ин башорате аст, ки мебояд

---

[1] Занҷир.

[2] Амал кунед, киро ҳар кас барои он чи барои ӯ офарида шуда осон аст.

туро ба саодат ҳукм кардаанд, агар тамом ба сар барӣ ва агар ба толату утлат бар ту ғолиб кардаанд ва ин беҳуда дар дили ту афканданд, ки гӯӣ, ки агар дар азал ба ҷаҳли ман ҳукм кардаанд, такрор чӣ суд дорад? Аз ин ҷо маншури ҷаҳолати хеш бархон ва нишон он аст, ки ҳаргиз ба дараҷае нахоҳӣ расид. Ва дар ҷумла охират бар дунё қиёс кун «Мо халқукум ва мо баъсукум илло канафсин воҳидатин[1] — ва савоъун маҳйоҳум ва мамотуҳум»[2] ва чун ин бишинохтӣ, ин ҳар се ишкол бархезад ва тавҳид қарор гирад ва маълум шавад, ки миёни шаръу ақл ва тавҳид ҳеч чиз таноқуз нест ба наздики касе, ки вайро чашми басират кушода кардаанд. Ва андар ин беш аз ин итноб накунем, ки ин китоб инчунин суханҳо эҳтимол накунад.

### (Пайдо кардан имони дигар, ки бинои таваккул бар он аст)

**Бидон, ки** гуфтем, ки таваккулро бинобар ду имон аст: **яке** тавҳид ва он шарҳ кардем ва **дигар** он ки бидонӣ, ки офаридгор вай аст ва ҳама ба вай аст ва бо ин ҳама раҳим аст ва ҳаким ва латиф аст ва инояту шафқати вай дар ҳаққи ҳар мӯрчае ва пашшае то ба одамӣ расад, бештар аст аз инояту шафқати модар бар фарзанд — чунонки дар хабар омадааст ва бидонӣ, ки олам ва ҳар чӣ дар олам аст, бар ваҷҳе офаридааст аз камолу ҷамол ва лутфу ҳикмат, ки вароп ин мумкин набувад ва бидонӣ, ки ҳеч чиз аз раҳмату лутф бознагирифтааст ва ҳар чӣ офаридааст, чунон мебояд, ки офаридааст ва агар ҳама уқалои рӯи замин ҷамъ шаванд ва эшонро ба камоли ақлу зиракӣ роҳ диҳанд, андеша кунанд, то сари мӯй ё пари пашшае ҳаст, ки на чунон ки мебояд ё камтар мебояд ё меҳтар ё некӯтар ё зишттар, ин наёбанд ва бидонанд, ки ҳама чунон мебояд, ки ҳаст ва он чи зишт аст, камол дар он аст, ки зишт бувад ва агар набудӣ, ноқис будӣ ва ҳикмате фавт шудӣ, ки агар зишт набудӣ, масалан кас худ қадри некӯӣ надонистӣ ва аз он роҳат наёфтӣ ва агар ноқис набудӣ, худ комил набудӣ, ки комилу ноқис ба изофат тавон шинохт, чунон ки чун писар набувад, падар набувад ва чун падар набувад, писар набувад, ки ин чизҳо дар муқобилаи якдигаранд ва муқобила миёни ду чиз бувад ва чун дуӣ бархезад, яке дар муқобил наёяд ва он гоҳ муқобила ботил шавад. Ва бидон, ки ҳикмати корҳо раво бувад, ки бар халқ пӯшида бувад, валекин бояд ки имон бувад бад–он, ки ҳикмат бошад, ки вай ҳукм кардааст ва чунон мебояд ки ҳаст, пас ҳар чӣ дар олам беморӣ ва аҷз аст, балки

[1] Офариниш ва ангезиши шумо чун як тан аст.
[2] Ба зистани эшон баробар аст.

маъсияту куфр аст ва ҳалоку нуқсон аст. Ва фақру дарду ранҷ аст дар ҳар яке ҳикматест ва чунон мебояд: ки онро ки дарвеш офарид, аз он бувад, ки салоҳи вай дар дарвешӣ бувад, ки агар тавонгар будӣ, табоҳ шудӣ ва онро, ки тавонгар офарид, ҳамчунин ва ин низ дарёе азим аст, ҳамчун дарёи тавҳид ва бисёр кас низ андар ин ғарқ шудаанд ва ин ба сари қадар пайваст аст; дар ошкор кардани он рухсат нест ва агар хавз кунем[1] дар ин дарё сухан дароз шавад; аммо сарҷумлаи имони вай ин аст ва таваккулро низ бад-ин ҳоҷат аст.

## (Пайдо кардани ҳақиқати таваккул)

**Бидон, ки** таваккул ҳолате аст аз аҳволи дил ва он самараи имон аст ба тавҳид ва камол лутфи офаридгор ва маънии он ҳолат эътимоди дил аст бар вакил ва устувор доштани вай ва ором гирифтан бо вай, то дил дар вай бандад ва ба сабаби халал шудан[2] асбоби зоҳир шикастадил нашавад, балки бар худованд эътимод дорад, ки рӯзе ба вай расонад. Ва масали ин он аст, ки бар касе даъвои ботил кунанд ба талбис, вакиле фаро кунад, то он талбис дафъ кунад, агар вайро ба се сифати вакил имон бувад, дили вай бар вакил эътимод кунад ва эмин бувад? **Яке** он ки олим бувад ба вуҷуҳи талбисот ба илме тамом, дигар он ки қудрат дорад бар изҳори он чи донад ба ду чиз: яке ба қуввати дил, ки далер бувад ва **дигар** ба фасоҳати забон, ки кас бошад, ки донад, валекин накунад аз баддилӣ[3] ё аз кундзабонӣ ва **сеюм** он ки мушфиқи тамом бувад бар муваккал, то ҳарис бошад бар нигоҳдошти ҳаққи вай, чун ин се эътиқод дорад, ба дил имон бувад ва эътимод кунад бар вай ва аз ҷиҳати хеш ҳила ва тадбир дар боқӣ кунад[4]? Ҳамчунин, ки маънии «Ниъама-л-мавло ва ниъама-л-вакилу»[5] бишинохт ва имон овард, ки ҳар чиз, ки ҳаст ба Худой аст ва ҳеч фоили дигар нест ва боз ин ҳама дар илму қудрат ҳеч нуқсон нест ва раҳмату иноят чандон аст, ки варои он натавонад буд, ба дил эътимод кунад бар фазли Худои таъоло ва ҳилату тадбир дар боқӣ кунад ва бидонад, ки рӯзии вай муқаррар аст ва ба вақти хеш ба вай мерасад ва корҳои вай чунон ки дархури фазлу карам ва бузургӣ ва худовандии вай аст, сохта

[1] Фурӯ рафтан.
[2] Хароб шудан.
[3] Тарс.
[4] Дар боқӣ кардан: тамом кардан, даст бардоштан.
[5] Хуб оқо ва мавло ва хуб вакиле аст (Худованд).

кардаанд ва бошад, ки ин яқин бошад бад-ин сифот, валекин дар табъ баддиле бошад, ки ҳаросон бошад: ки на ҳар чӣ одамӣ яқин донад, табъи вай он яқинро тоат дорад, балки бошад, ки тоат ҳамедорад, ки ба яқин медонад, ки хатост, чунон ки агар ҳалво мехӯрад, касе ба наҷосат ташбеҳ кунад, чунон шавад, ки натавонад хӯрд, агарчи медонад, ки дурӯғ аст ва агар хоҳад, ки бо мурдае дар хона бихусбад, натавонад, агарчи ба яқин донад, ки мурда чун ҷимод аст ва барнахезад, пас таваккулро ҳам қуввати яқин бояд, ҳам қуввати дил, то он гоҳ он изтирор аз дил бишавад ва то ором ва эътиқоди тамом ҳосил шавад, таваккул набувад: маънии таваккул эътимоди дил аст бар Ҳақ таъоло дар корҳо ва Халил — салавотуллоҳу алайҳро имон ва яқини тамом буд, валекин гуфт: «Рабби арани кайфа туҳйиа-л-мавто қола ав лам туъмин қола бало валокин лийатмаъинна қалби»[1], гуфт: «Яқин ҳаст, валекин то дил ором гирад, ки ороми дил табаъи тахайюл ва ҳис бошад дар ибтидои ҳол, он гоҳ чун ба ниҳоят расад, дил низ табаъи яқин шавад ва туро ба мушоҳидати зоҳир ҳоҷат наёяд».

## (Дараҷоти таваккул)

**Бидон, ки** таваккул бар се дараҷа аст: **яке** он ки ҳоли вай чун он мард бошад, ки дар хусумати вакил фароз кунад, ҷалду ҳодӣ ва фасеҳ ва далеру мушфиқ, ки эмин бошад бар вай, **дараҷаи дуввум** он ки ҳоли вай чун бошад, ки дар ҳар чӣ фаро вай расад, ҷуз модар надонад, агар гурусна шавад, вайро хонад ва он табъи вай бошад ва на ба таклиф ихтиёр кунад ва ин муттаваккиле бошад аз таваккули хеш бехабар, аз мустағриқе, ки бошад ба вакил, аммо он аввалро аз таваккули хеш хабар бувад ва ба такаллуф ва ихтиёр хештанро фаро таваккул оварда бошад, **дараҷаи саввум** он ки ҳоли вай чун мурда бошад пеши мурдашӯй: хештанро мурдае бинад мутаҳаррик ба қудрати азалӣ на ба худ, чунон ки мурда мутаҳаррик ба ҳаракати ғосил бошад, агар коре пеши вай ояд, дуо низ накунад, на чун кӯдаке, ки модарро хонад, балки чун кӯдаке бувад, ки донад, ки агар модарро нахонад, модар худ донад, тадбири вай кунад. Пас, дар мақоми бозпасин ҳеч ихтиёр набувад ва дар мақоми дуввум ҳеч ихтиёр набувад, магар ибтиҳол[2] ва дуо ва даст дар вакил задан ва дар мақоми аввал ихтиёр бувад, валекин дар тадбири асбобе, ки аз суннат ва

---

[1] Худоё, ба ман бинамо, ки чӣ гуна мурдагонро зинда месозӣ, гуфт: «Худо», магар имон наёвардаӣ? Гуфт: «Иброҳим», оре, валекин барои он ки дилам ором гирад.

[2] Тазаррӯъу зорӣ ва дуо.

одати вакил маълум шудааст. Масалан чун донад, ки одати вакил он аст, ки то вай ҳозир наёяд ва сиҷил ҳозир накунад, вай хусумат накунад, лобуд ин суннат ба ҷой оварад, он гоҳҳама интизор гардад, то вакил чӣ гӯяд ва чӣ кунад ва он чи равад, ҳама аз вакил бинад ва иҳзори сиҷил низ ҳам аз вай донад, ки аз ишорати вай шинохтааст, пас касе, ки дар таваккул дар ин мақом бувад, тиҷорат ва ҳиросат ва асбоби зоҳир, ки аз суннати Худои таъоло маълум шудааст, даст надорад, валекин боз он ба ҳам мутаваккил бувад ва эътимод бар тиҷорат ва ҳиросати хеш надорад, балки бар фазли худованд дорад, ки аз ҳиросат ва тиҷорат ба мақсуд расонад, чунон ки ҳаракот ва асбоби ҳиросат бар вай биронад ва чунон ки вайро ҳидояти он дорад, пас ин корҳо мекунад ва он чи бинад, аз Худои таъоло бинад, чунон ки шарҳи ин биёяд ва маънии ло ҳавла ва ло қуввата илло биллоҳи ин бувад, ки ҳавли ҳаракат бувад ва қуввати қудрат бувад, чун донад, ки ҳаракат ва қудрати вай ҳар ду ба вай нест, балки ба Офаридгор аст, он чи бинад аз вай бинад. Ва дар ҷумла чун ҳаволат аст корҳо бо асбоб аз назари вай берун шуд, то ҳеч чиз ҷуз Ҳақ таъоло набинад, мутаваккил бувад.

Аммо аълои мақомоти вай он аст, ки Боязиди Бастомӣ гуфтааст, ки: Абӯмусои Дайламӣ гӯяд: вайро пурсидам, ки таваккул чист? Гуфт: «Ту чӣ мегӯӣ?» Гуфт: «Машоих гуфтаанд, он ки, агар чапу рост ҳама мору каждум ва аждаҳо бувад, сари дили вай ҳаракат накунад». Гуфт: «Ин саҳл аст, валекин агар аҳли дӯзахро ҷумла дар азоб бинад ва аҳли биҳиштро ҳама дар неъмат ва миёни эшон ба дил тамйиз кунад, мутаваккил набошад». Аммо он чи Абӯмусо гуфтааст: аълои мақомот таваккул аст ва шарти вай он нест, ки ҳазар накунад: ки сиддиқ пошна[1] дар сӯрохи мор ниҳод дар он вақт, ки дар ғор буд ва вай мутаваккил буд, валекин ҳароси вай на аз мор буд, балки аз офаридгори мор буд, ки морро вай қуввату ҳаракат диҳад ва ло ҳавла ва ло қуввата илло биллоҳи дар ҳаққи ҳама набинад, аммо он чи Абӯязид гуфтааст: бад-он имон, ки асли таваккул аст, ишорат кардааст ва ин имон азиз аст ва он имон аст ба адлу ҳикмат ва фазлу раҳмат, ки донад, ки ҳар чӣ кунад, чунон мебояд, ки мекунад, пас дар ин маънӣ азоб ва неъмат фарқ накунад.

## Пайдо кардани аъмоли мутаваккил

**Бидон, ки**ҳама мақомоти дин бар се асл гардад, илм ва ҳол ва амал, аммо илм ва ҳоли таваккул шарҳ карда омад ва амал монд: ва бошад, ки

---

[1] Мақсуд он аст, ки Абубакр пошнаи по дар сӯрохи мор ниҳод, ки онро баста бошад, аз як сӯ сӯрохро баста буд ва аз сӯи дигар ба эътимод бар Худо бо пошнаи по ин корро карда буд.

касе тахайюл кунад, ки шарти таваккул он бошад, ки ҳама корҳо бо Худои таъоло гузорад ва ба ихтиёри хеш ҳеч кор накунад, албатта, то касб накунад ва ҳеч чиз фардоро таниҳад ва аз мору каждум ва шер нагурезад ва агар бемор шавад, дору накунад, ин ҳама хатост, ки ҳама бар хилофи шаръ аст: ва шаръ бар таваккул сано кардааст, чӣ гуна мухолиф бошад шаръро?!

Балки ихтиёри одамӣ ба даст овардани моле бошад, ки надорад, ё дар нигоҳдошти он, ки дорад, ё дар дафъи зараре, ки ҳосил наёмадааст, ё дур аз иллати зараре, ки ҳосил омадааст ва таваккул дар ҳар яке ҳукме дорад ва ин чаҳор мақом, лобуд шарҳ бояд кард:

**Мақоми аввал**
**(Дар касб ва ҷалби манфиат)**

Ва ин бар се дараҷа бувад: **аввал сабабе** — ки аз суннати Худой донистаем, ки бе он коре ҳосил наёяд, даст бидоштани он аз ҷунун бувад на аз таваккул, чунон ки касе даст ба таом набарад ва дар даҳон наниҳад, то Худои таъоло серӣ биёфаринад ё таомро ҳаракате диҳад, то ба даҳони вай шавад; ё касе никоҳ ва сӯҳбат накунад, то Худои таъоло фарзанд биёфаринад ва пиндорад, ки ин таваккул аст, ин ҳамоқат бувад, балки ҳар сабаб, ки қатъӣ аст таваккул дар вай ба амал ва ҳаракати даҳон ва дандон ҳам Худои таъоло офаридааст; ва ҳол он ки эътимоди дили вай бар фазли Худои таъоло бувад, ба фарри таом ва бар даст, ки бошад, ки дар ҳол даст мафлуҷ шавад ва таом касе ғасб кунад, пас бояд ки назари вай ба фазли вай бувад дар офариниши он ва дар нигоҳдошти он, на бар ҳавл ва қуввати хеш.

**Дараҷаи дуввум** — асбобе, ки қатъӣ набувад, валекин дар ғолиб мақсуд бе он ҳосил наёяд ва ба нодир мумкин барад, ки бе он ҳосил ояд: чун баргирифтани зод дар сафар, ин даст бидоштан шарти таваккул нест, ки ин суннати расул салавотуллоҳу алайҳи аст ва сирати салаф, лекин мутаваккил бад-он бувад, ки эътимоди дили вай бар зод набувад, ки бошад, ки бибаранд, балки эътмод бар офаринанда ва нигоҳдорандаи он бувад, лекин агар бе зод дар биёбон шавад, раво бувад ва аз камоли таваккул бувад, на чун таом нохӯрдан, ки он таваккул нест, валекин ин касеро раво бувад, ки дар вай ду сифат бошад: **яке** он ки чандон қувват касб карда бошад, ки агар як ҳафта гурусна бояд буд, битавонад **ва дигар** он ки ба хӯрдани гиёҳ зиндагонӣ тавонад кард, ки муддате чун чунин бувад, ғолиб он бувад, ки бодия аз он холӣ набувад, то он гоҳ, ки таом аз

ҷое, ки он набиюсид, падид ояд.

**Ва Хавос** аз мутаваккилон буд ва бад-ин сифат будӣ ва дар бодия рафтӣ, танҳо бе зод, аммо ҳамеша сӯзану нохунпирой ва ҳаблу далв бо вай будӣ, ки ин аз асбоби қатъӣ аст: ки об бе далв аз чоҳ берун наёяд ва дар бодия ҳаблу далв набошад ва чун ҷома дарида шавад, чизи дигар ба ҷои сӯзан кор накунад, пас таваккул дар чунин асбоб ба тарки он набувад, балки эътимоди дил бар фазли Худои таъоло бувад на бар он, пас агар касе дар ғоре нишинад, ки он роҳи гузари халқ набувад ва он ҷо гиёҳ набувад ва гӯяд таваккул мекунам; ин ҳаром бувад ва хештан ҳалок карда бувад ва суннати Худои таъоло надониста бошад, ҳамчун таваккуле бувад дар хусумат, ки сиҷил ба наздики вакил набарад ва аз ибодати вай дониста бошад, ки бе сиҷил сухан нагӯяд.

Ва яке аз зуҳҳод дар рӯзгори гузашта аз шаҳр берун шуд ва дар ғоре нишаст ва таваккул кард, то рӯзӣ ба вай расад, як ҳафта баромад ва наздик шуд ба ҳалокат ва чизе пайдо наёмад, ваҳй омад бар расули он рӯзгор, ки вайро бигӯй ба иззати ман, ки рӯзӣ надиҳам, то бо шаҳр наравӣ ва дар миёни халқ наистӣ, чун бо шаҳр шуд, аз ҳар ҷое чизе оварданд, чизе дар дили вай афтод, ваҳй омад, ки вайро бигӯй, ки хостӣ, ки ба зӯҳди хеш ҳукми ман ботил бикунӣ, надонистӣ, ки чун рӯзии бандаи хеш аз дасти бандагони дигар диҳам, дӯсттар дорам аз он ки аз дасти қудрати хеш?! Ва ҳамчунин, агар касе дар шаҳр пинҳон шавад ва дари хона дарбандад ва таваккул кунад, ин ҳаром бувад, ки шояд ки аз роҳ асбоби қатъӣ бархезад, аммо чун дар набандад ва ба таваккул нишинад, раво бувад, ба шарти он ки ҳама чашми вай бар дар набувад, то касе чизе оварад ва ҳама дили вай бо мардумон набувад, балки дил бо Худои таъоло дорад ва ба ибодат машғул бошад ва ба ҳақиқат шиносад, ки чун аз роҳ асбоб ба ҷумлагӣ барнахост, аз рӯзӣ дарнамонад ва ин ҷо он дуруст ояд, ки гуфтаанд, ки: агар бандае аз рӯзии хеш бигурезад, рӯзӣ вайро талаб кунад ва агар аз Худои таъоло суол кунад, то вайро рӯзӣ бидиҳад, гӯяд: эй ҷоҳил туро биёфаридем ва рӯзӣ надиҳем? Ин ҳаргиз набувад! Пас, таваккул бад-он бувад, ки аз роҳ асбоб барнахезад ва он гоҳ рӯзӣ аз асбоб бибинад, аз мусаббибуласбоб бинад, ки халқҳама рӯзии Худои таъоло мехӯранд? Лекин баъзе ба мазаллату суол ва баъзе ба ранҷу интизор чун бозоргонон ва баъзе ба кӯшишу ранҷ кашидан чун пешаварон ва баъзе ба азизӣ чун суфиён, ки чашм бар Ҳақ таъоло доранд ва он чи ба эшон расад, аз ҳақ фаро ситонанд ва халқро дар миён набинанд.

**Дараҷаи саввум** — асбобе, ки на қатъӣ бошад ва на дар ғолиб бад-он

ҳоҷат бувад, балки он аз ҷумлаи ҳилат ва истиқсо шиносанд ва нисбати вай бо касб ҳамчун нисбати фолу афсун ва доғ бувад бо беморӣ, ки расул салавотуллоҳу алайҳи мутаваккилонро васф бад-он кард, ки афсун ва доғ накунанд, на бад-он ки касб накунанд ва аз шаҳрҳо берун шавад ва ба бодия шаванд.

Пас, дар ин мақом се мартабат аст таваккулро: **аввал** дараҷаи Хавос, ки дар бодия мегардид ва ин баландтар ва ин бад-он қувват бувад, ки гурусна мебошад ё гиёҳ мехӯрад ва агар наёбад, бок надорад; ва бидон, ки хайрати вай дар он аст, ки он кас, ки зод баргирад, мумкин аст, ки аз вай биситонанд, то бимирад, эҳтимоли нодир ҳамеша бар роҳ бувад ва аз он ҳазар воҷиб нест, **дуввум** мартабат он аст, ки касб накунад, валекин дар бодия низ нашавад, балки дар масҷиде дар шаҳре мебошад ва чашм бар мардумон надорад, балки бар лутфи Худои таъоло дорад, **саввум** мартабат он аст, ки ба касб берун шавад, валекин касб ба суннат ва адаби шаръ кунад, чунон ки дар китоби «Касб» бигуфтаем ва аз истиқсо ва ҳилату тадбирҳои борик ва устодӣ дар ба даст овардани ризқҳазар кунад, агар ба чунин асбоб машғул шавад, дар дараҷаи касе бувад, ки афсун хонад ва доғ кунад ва мутаваккил набувад.

Ва далел бар он ки даст бидоштани касб шарти таваккул нест, он ки Сиддиқ аз мутаваккилон буд ва аз ин дараҷа ба ҳеч ҳол маҳрум набуд ва чун хилофат қабул кард, размаи[1]ҷома баргирифт ва ба бозор шуд, то тиҷорат кунад, гуфтанд: дар хилофат ин чун кунӣ? Гуфт: «Пас агар иёли хешро зоеъ гузорам, дигаронро зудтар зоеъ гузорам», пас вайро қуте аз Байтулмол пайдо карданд, пас рӯзгор ҷумла ба хилофат дод, пас таваккули вай бад-он бувад, ки бар мол ҳарис набувад ва он чи ҳосил омадӣ, аз кифоят ва сармояи хеш надидӣ, балки аз Ҳақ таъоло дидӣ ва моли худ дӯсттар аз моли дигарон надоштӣ.

Ва дар ҷумла таваккул безӯҳд рост наёяд, пас зӯҳд шарти таваккул аст, агарчи таваккул шарти зӯҳд нест. Абӯҳафси Ҳаддод пири Ҷунайд буд ва аз мутаваккилон буд, гуфт: «Бист сол таваккул пинҳон доштам, ҳар рӯз ба бозор як динор касб кардаме, ки ба як қирот аз он ба гармоба нашудаме, балки ҳама ба садақа бидодаме». Ва Ҷунайд ба ҳузури вай дар таваккул сухан нагуфтӣ ва гуфтӣ, ки: шарм дорам, ки дар пеши вай ҳадиси таваккул кунам, ки он мақоми вай аст; аммо суфиён, ки дар хонагоҳҳо нишинанд ва ходим берун шавад, таваккули эшон заиф бувад: ҳамчун таваккули касе, ки касб мекунад ва онро шарт бисёр бувад, то таваккул боз он дуруст ояд, аммо агар бар футӯҳ бинишинад, ин ба таваккул

[1] Баста.

наздиктар бувад, аммо чун ҷои маъруф шуд, он ҳам чун бозоре бошад ва бим бувад, ки сукуни дил бар он бувад, аммо агар дилро бад-он илтифоте набувад, ҳам таваккул муктасиб бошад ва асл он аст, ки чашм бар мардумон надорад ва бар ҳеч сабаб эътимод надорад, магар бар мусаббибуласбоб. Хавос гӯяд: «Хизрро дидам ва ба сӯҳбати ман розӣ буд, валекин вайро бигузоштам, ки дил ба вай эътимод кунад ва ором гирад ва таваккули ман ноқис шавад». Ва Аҳмад ибни Ҳанбал муздуре дошт, шогирдро гуфт: «То зиёдат аз музди вай чизе ба вай диҳад, фаро наситад». Чун берун шуд, Аҳмад гуфт: «Аз паи вай бибар, ки биситонад». Гуфт: «Чаро?» Гуфт: «Он вақт дар ботини хеш тамаъи он бидида бувад, аз он наситад, чун тамаъ гусаста шуд, биситонад».

Ва дар ҷумла таваккул муктасиб он бувад, ки эътимоди вай бар сармоя набувад ва нишони он бувад, ки агар бидузданд, дили вай нагардад ва навмедӣ аз ризқ падидор наёяд, чун эътимод бар фазли Худой аст, донад, ки аз ҷое, ки набиюсад, падид оварад ва агар наёварад он бувад, ки хайрати вай дар он бувад.

**(Илоҷи ба даст овардани ин ҳолат)**

**Бидон, ки** ин сухан азиз ҳолате бувад, ки касе бизоате дорад, агар бидузданд ва ба зиён ояд, дили вай барҷой мебошад, лекин агарчи азиз аст ва нодир аст, муҳол нест ва ин бад-он бувад, ки имон ва яқин ҳосил ояд ба камоли фазлу раҳмат ва ба камоли қудрат: то бидонад, ки бисёр касеро бесармоя рӯзӣ медиҳад ва бисёр сармоя, ки сабаби ҳалоки он кас аст, пас хайрат бошад, ки дар ҳалок шудани он бувад. Расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт, ки: «Банда бошад, ки шаб андешаи коре мекунад, ки ҳалоки вай дар он бошад, Худой азза ва ҷалла аз фавқи арш ба назари иноят ба вай нигарад ва он аз вай сарф кунад, бомдод андӯҳгин бархезад ва гумони бад мебарад, ки ин кӣ кард ва чаро кард ва ин қасде бувад, ки ҳамсоя кард ва ин Амр кард ва фулон кард ва он раҳмати Худои таъоло бувад, ки ба вай расидааст». Ва аз ин бувад, ки Умар гуфт разийаллоҳу анҳу: «Бок надорам, ки бомдод дарвеш хезам ё тавонгар, ки надонам, ки хайрат дар кадом аст».

Ва дигар он ки бидонад, ки бими дарвешӣ ва гумони бад талқини шайтон аст, ки: «Аш-шайтону йаъидукуму-л-фақра». Ва эътимод дар чунин назари ҳақ камоли маърифат аст, хосса ки бидонистааст, ки рӯзӣ аз асбоби хафӣ низ, ки касеро бад-он набарад, бисёр аст. Ва дар ҷумла бар асбоби хафӣ низ эътимод накунад, балки бар замони худованд асбоб

кунад. Обиде мутаваккил дар масҷиде буд, аммо чанд бор гуфт, ки: ту чизе надорӣ, агар касб кунӣ фозилтар, гуфт: «Ҷуҳуде дар ин ҳамсоягӣҳар рӯз замони ду нон кардааст, ки ба ман мерасонад». Гуфт: «Агар чунин аст, акнун раво бувад, агар касб накунӣ». Гуфт: «Эй ҷавонмард ту боре, агар имомӣ накунӣ авлотар, ки замони ҷуҳуде наздики ту аз замони Ҳақ таъоло қавитар аст, имомии масҷиде ба дигаре деҳ». Гуфт: «Нон аз куҷо хӯрӣ?» Гуфт: «Сабр кун, то аввал намозе, ки аз паси ту кардаам, боз кунам, яъне ки туро ба замони Худои таъоло имон нест». Ва касоне, ки ин озмудаанд, аз ҷое, ки набиюсанд, футуҳҳо дидаанд ва имони эшон бад-ин, ки: «Ва мо мин доббатин фи-л-арзи илло ъалаллоҳи ризқуҳо» маҳкум шудааст. Ҳазифаи Маръаширо пурсиданд, ки: чӣ аҷаб дидаӣ аз Иброҳими Адҳам, ки ту хидмати вай кардаӣ? Гуфт: «Дар роҳи Макка гуруснагии саъб кашидем, чун дар Кӯфа омадем, асари он бар ман бидид, гуфт: заиф шудӣ аз гуруснагӣ? Гуфтам: оре. Гуфт: коғазу давот биёвар, биёвардам, бинавишт: бисмиллоҳи-р-раҳмони-р-раҳим, эй он ки ҳама мақсуд дар аҳволи туӣ ва ишорати ҳама ба туст, ман саногӯй ва шокирам бар икроми ту, валекин гуруснаву ташна ва бараҳнаам, ман ин се, ки насиби ман аст, зомини онам, он се ки насиби туст, ту зомин бош ва руқъа ба ман дод ва гуфт берун шав ва дил дар ҳеч халқ мабанд, ҷуз дар Ҳақ таъоло ва ҳар киро аввал бинӣ ба вай деҳ, чун берун шудам якеро дидам бар уштуре нишаста, ба вай додам бархонд ва бигирист ва гуфт: куҷост худованди руқъа? Гуфтам: дар масҷид, кисае зар ба ман дод, шашсад динор, пурсидам, ки: ин кист? Гуфтанд: тарсое, наздики Иброҳим омадам ва ҳикоят кардам. Гуфт: даст ба он мабар, ки ҳамакнун худованди ин биёяд, дарвақт тарсо биёмад ва бар пойи вай бӯса дод ва мусулмон шуд». Абӯяъқуб гӯяд: «Даҳ рӯз дар Ҳарам гурусна будам, бетоқат шудам, берун омадам, шалғаме андохта дидам, гуфтам: баргирам. Гуфтӣ: касе аз ботини ман мегӯяд, ки даҳ рӯз гурусна будаӣ, он гоҳ насиби ту шалғаме пӯсида?! Даст бидоштам ва бо масҷид омадам, шахсеро дидам, ки қамтараи шакар ва мағзи бодом пеши ман биниҳод ва гуфт: дар дарё будам, боде баромад, назар кардам, ки агар саломат ёбам, ин бо аввал дарвеш диҳам, ки бинам, аз ҳар яке кафе баргирифтам ва гуфтам: боқӣ ба ту бахшидам ва бо худ гуфтам, ки бодро фармудаанд дар миёни дарё, ки рӯзии ту рост кунад ва ту аз ҷои дигар талаб мекунӣ?» Пас, шинохтани амсоли ин наво дар имонро қавӣ гардонад.

**(Пайдо кардан таваккули муъил)**

**Бидон, ки** муъилро мусаллам нест, ки дар ба водӣ шавад ва асбоби касби даст бидорад, балки таваккули муъил ҷуз ба дараҷаи саввум набувад ва он таваккул муктасиб аст. Чунон ки сиддиқ мекард, барои он ки камоли таваккул ба ду маънӣ мусаллам бувад: **яке** он ки бар гуруснагӣ сабр тавонад кард ва ба ҳар чӣ бувад, қаноат тавонад кард, агарчи гиёҳ бувад ва **дигар** он ки имон дорад, ки бошад, ки рӯзии вай гуруснагӣ ва марг аст ва хайрати вай дар он аст ва иёлро бад-ин натавон дошт, балки ба ҳақиқати нафс вай низ иёли вай аст, агар қуввати сабр надорад, бар гуруснагиву изтироб хоҳад кард, вайро таваккул ба тарки касб нашояд ва агар иёл низ қуввати сабр дорад ва ба таваккул ризо диҳад, ҳам тарки касб раво набувад, пас фарқ беш аз ин нест, ки хештанро ба қаҳр фаро гуруснагӣ доштан раво бувад, аммо иёлро раво набувад; ва чун касеро имон тамом бувад ва ба тақво машғул гардад, агарчи касб накунад, асбоби ризқи вай зоҳир бувад: чунон ки кӯдак дар раҳми модар оҷиз аст аз касб, рӯзии вай аз роҳи ноф ба вай мерасад, чун берун ояд, аз синаи модар мерасонад, чун таоми дигар тавонад хӯрдан ба вақти хеш дандон биёфаринад, агар модару падар бимиранд ва ятим монад, чунон ки шафқатро бар модар муваккал кард, раҳмати ятим дар дили халқ падидор ояд, пеш аз ин мушфиқ яке бувад ва дигарон ба вай боз гузошта буданд, чун модару падар бирафт, сад ҳазоронро ба шафқат барангехт, чун меҳтар шуд, вайро қудрати касб дода ва боист онро бар вай мусаллат кард, то худро темор дорад ба шафқате, ки бар вай муваккал аст, чунон ки модар темор медошт ба шафқате, ки бар вай муваккал буд, агар ин боист аз вай баргирад, то аз касби хеш ятим шавад ва рӯй ба тақво оварад, ҳама дилҳоро аз шафқати вай пур кунад, то ҳама гӯянд ин мард ба Худои таъоло машғул аст, ҳар чӣ беҳтар ва некӯтар ба вай бояд дод, пеш аз ин мушфиқи вай танҳо буд бар хештан, акнун ҳамаи халқ бар вай шафқат бурдан истанд, чунон ки бар ятим, аммо агар касб тавонад кард ва ба батолату коҳилӣ машғул бувад, ин шафқатҳо дар дилҳо падид наёварад, вайро таваккул ба тарки касб раво набувад, ки чун ба нафси хеш машғул аст, бояд ки темори хеш дорад, агар рӯй ба ҳақ оварад ва аз хештан ятим шавад, он гоҳ Худои таъоло дилҳоро бар вай раҳим ва мушфиқ гардонад ва бад-ин сабаб аст, ки ҳаргиз ҳеч муттақиро надидаанд, ки аз гуруснагӣҳалок шуд.

Пас, ҳар кӣ дар ин тадбир маҳкам нигоҳ кунад, ки худованди мамлакат кори мулку малакут чун тадбир кардааст ва чӣ гуна ба камол ниҳодааст, ба зарурат ин оят вайро мушоҳид шавад, ки гуфт: «Ва мо мин доббатин фи-л-арзи илло ъалаллоҳи ризқуҳо». Ва бидонад, ки кори мамлакат

чунон зебо ва ба тадбир кардааст, ки ҳеч кас зоеъ намонад, магар ба нодир ва он аз он бошад, ки хайрати вай дар он бувад ва аз он набошад, ки касб даст бидошт, ки он ки моли бисёр касб карда бошад, низ ба нодир бошад, ки зоеъ шавад ва ҳалок гардад. Ва Ҳасани Басрӣ, ки ин ҳол ба мушоҳида бидид, гуфт, ки: хоҳам, ки ҳама Басра иёли ман бошанд ва як дона гандум ба диноре бувад. Ваҳб ибнулВард гуфт, ки: агар осмон оҳанин шавад ва замин рӯин ва ман андар хештан андӯҳи рӯзии худ бинам, мушрик бошам. Ва Худои таъоло ризқ ба осмон ҳаволат кард, то бидонанд, ки ҳеч кас роҳ бад-он набарад, ҷамоате дар наздики Ҷунайд рафтанд, гуфтанд: рӯзии хешро чи кунем? Гуфт: «Агар донед, ки куҷост, талаб кунед». Гуфтанд: аз Худои таъоло рӯзии хешро суол кунем, гуфт: «Агар донед, ки фаромӯш кардааст, бо ёди вай диҳед». Гуфтанд: таваккул кунем ва менагӯем, то худ чи бувад, гуфт: «Таваккул ба озмоиш шак бувад». Гуфтанд: пас ҳилат чист? Гуфт: «Даст аз ҳилат бидоштан». Пас, дар ҳақиқат замони ризқ кифоят аст, ҳар кӣӯро ба зомин оварад, бояд ки рӯй ба вай оварад.

## Мақоми дигар дар таваккул
## Нигоҳ доштан ва идхор аст

**Бидон, ки**ҳар кӣ яксола кифояти хеш биниҳод, аз таваккул бияфтод, ки асбоби хафӣ супурд ва эътимод бар асбоб зоҳир кард, ки ҳар соле мукаррар шавад, аммо он ки ба зарурати вақт қаноат кард, аз таом, чандон ки сер шавад ва аз ҷома, чандон ки пӯшида монад, вай ба таваккул вафо кард, аммо идхор кунад[1]қадри чиҳил рӯзро, равост, Хавос мегӯяд, ки таваккул бад-ин ботил нашавад, магар ки зиёдат шавад ва Саҳли Тустарӣ мегӯяд: «Идхор таваккулро ботил кунад». Абӯтолиби Маккӣ мегӯяд, ки агар чиҳил зиёдат шавад, таваккул ботил нашавад, чун эътимод бар идхор накунад. Ва Ҳусайни Мағозалӣ аз муридони Бушр буд, гуфт: «Як рӯз марде каҳл[2] дар пеши Бушр омад, Бушр як каф сим ба ман дод. Ва гуфт: бад-ин таом хар, ҳар чӣ хуштар ва некӯтар ва ҳаргиз ин сухан аз вай нашунида будам, бирафтам ва таом биёвардам, то вай бихӯрд ва ҳаргиз надида будам, ки бо касе чизе хӯрда буд, чун бихӯрд, бисёрии таом бимонд, он марди каҳил ҳама фаро ҳам гирифт ва бардошт ва бибурд ва маро аҷаб омад, ки бе дастуре чунин кард, Бушр гуфт: туро аҷаб омад? Гуфтам: оре. Гуфт: ин Фатҳи Мавсалӣ буд, имрӯз аз Мавсал ба зиёрати мо

[1] Идхор – захира кардан.
[2] Пир.

омадааст, таом баргирифт, то моро биёмурзад, ки чун таваккул дуруст шуд, идхор зиён надорад».

Пас, ҳақиқат он аст, ки асли таваккул кӯтоҳ аст ва ҳукми ин он аст, ки идхор накунад, пас агар кунад ва мол дар дасти хеш ҳамчунон донад, ки дар хизонаи Худои таъоло ва бад-он эътимод накунад, таваккул ботил нашавад ва ин ки гуфтем, ҳукми марди танҳост, аммо муъил бад-он яксола биниҳад, таваккули вай ботил нашавад, магар ки зиёдат кунад. Расул салавотуллоҳу алайҳи барои иёл ва заъфи дили эшон як сол биниҳодӣ ва барои хеш аз бомдод, то шабонгоҳ нигоҳ надоштӣ ва агар нигоҳ доштӣ, таваккул вайро зиён надоштӣ: ки будани он дар дасти вай ва дар дасти дигаре наздики вай ҳар ду яке будӣ, лекин халқро биёмӯхт бар дараҷаи заъфи эшон ва дар хабар аст, ки яке аз асҳоби суфа[1] фармон ёфт, дар миёни ҷомаи ӯ ду динор ёфтанд, расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Ду доғ бувад ва ин ду ваҷҳро мутаҳаммил аст: **яке** он ки хештанро ба муҷаррадӣ фаро намуда бошад ба талбис, ин ду доғ бувад аз оташ бар сабили азоб, **дигар** он ки талбис накарда бошад, валекин ин идхор вайро нуқсони дараҷа оварад дар он ҷаҳон, чунон ки нишони ду доғ бар рӯй аз ҷамол нуқсон кунад», чунон ки дар ҳаққи дарвеши дигар гуфт: «Чун фармон ёфт, ки дар қиёмат ҳамеояд, рӯи вай чун моҳи шаби чаҳордаҳ ва агар як хислат набудӣ, чун офтоб будӣ, он ки ҷомаи зимистонӣ зимистони дигарро биниҳодӣ ва тобистонӣ тобистони дигарро ва гуфт, ки: шуморо ҳеч чиз камтар аз яқин ва сабр надодаанд», яъне, ки нигоҳ доштани ҷома аз нуқсон яқин бошад. Аммо, ҳеч хилоф нест, ки дар кӯзаву суфра ва матҳара ва он чи бардавом ба кор ояд, идхор раво бувад, ки суннати Худои таъоло бад-он рафтааст, ки ҳар соле нону ҷома падид ояд аз ваҷҳи дигар, аммо ҳар соате ин ханурҳои тоза падидор наёяд; ва суннати Худои таъоло хилоф кардан раво набувад, аммо ҷомаи тобистон дар зимистон ва зимистон дар тобистон ба кор наёяд, нигоҳ доштан дар ин вақт аз заъфи яқин бошад.

## – ФАСЛ –
## (Идхор барои чӣ касон авлотар аст)

**Бидон, ки** агар касе чунон бувад, ки идхор накунад, дили вай музтариб хоҳад шуд ва чашм бар халқ хоҳад дошт, вайро идхор авлотар; балки агар чунон бувад, ки дили вай ором нагирад ва ба зикр машғул нашавад, магар ки зиёъе дорад, ки кифояти вай дарояд, вайро ин авлотар, ки ба қадри

[1] Асҳоби суфа мӯъминони бечизе буданд, ки дар замони пайғамбар (с) аз бехонумонӣ дар суфаи масҷид манзил доштанд.

кифоят зиёъ дорад: ки мақсуд аз ин ҳама дил аст, то ба зикри Худои таъоло мустағриқ шавад. Ва баъзе аз дилҳо чунон аст, ки будани мол вайро машғул дорад ва дар дарвешӣ шокир бувад, ин шариф бувад ва баъзе он ки бе қадри кифоят шокир набувад, ин касро зиёъ авлотар, аммо он ки бе зиёдате ва таҷаммул шокир набошад, ин дил на аз ҷумла дилҳои аҳли дин аст, ин худ дар ҳисоб наёяд.

## Мақоми саввум
## (Шинохтани асбоб дар дафъи зарар)

**Бидон, ки**ҳар сабаб, ки қатъӣ ё ғолиб аст, аз роҳи он бархостан шарт нест дар таваккул, балки агар мутаваккил дари хона бибандад ва қуфл барниҳад, то дузд коло набарад, таваккул ботил нашавад ва агар силоҳ баргирад ва аз хасм ҳазар кунад, ҳамчунин ва агар ҷубба баргирад, то дар роҳ сармо наёяд, ҳамчунин; ва агар сер хӯрад, масалан, то ҳарорати ботин дар роҳ асари сармо камтар кунад, ин чунин асбоби дақиқ муноқизи таваккул бувад, ҳамчун доғ ва афсун, аммо он чи аз асбоби зоҳир аст, даст бидоштани он шарт нест. Аъробие дар пеши расул салавотуллоҳу алайҳи омад, гуфт: «Уштур чи кардӣ?» Гуфт: «Бигузоштам ва таваккул кардам», гуфт: «Бибанд ва таваккул кун». Аммо агар ранҷе расад аз одамӣ, эҳтимол кардан ва дафъ нокардан аз таваккул аст, чунон ки Худои таъоло гуфт: «Вадаъ азойиҳум ва таваккал ъалаллоҳи». Ва гуфт: «Ва ланасбиранна ъало мо азайтумуно ва ъалаллоҳи фалйатаваккали-л-мутаваккилуна»; аммо агар ранҷ аз мору каждум ва сибоъ бувад, сабр нашояд, дафъ бояд кард: пас ҳар кӣ силоҳ баргирифт дар ҳазар кардан аз адӯ, мутаваккил бад-он бувад, ки эътимод бар қувват накунад ва нишони мутаваккилӣ он бувад, ки агар бо хона шавад, дузд коло бурда бошад, розӣ бувад ба қазои Худои таъоло ва ранҷур нашавад, балки берун шавад ба забони ҳол мегӯяд, ки қуфл на барои он бармениҳам, то қазои ту дафъ кунам, лекин то суннати туро мувофиқат кунам, бор худоё, агар касеро бад-ӯ ин мол тасаллут кунӣ, розиям, ба ҳукм он ки надонам, ки ин барои рӯзии дигаре офарида ва ба орият ба ман супурдӣ ё ба ман офаридӣ? Пас, агар дари хона бибандад ва чун боз ояд, коло дар хона набинад ва ранҷур шавад, фоидаи вай он аст, ки бидонист, ки таваккули вай дуруст нест ва он ишва бувад, ки нафси вай медод, аммо агар хомӯш бувад ва гила накунад, боре дараҷаи сабр биёфт ва агар дар шикоят кардан истад ва дар талаби дузд истиқсое намояд, аз дараҷаи сабр низ бияфтод ва бидонист, ки вай низ на аз собирон аст ва на аз мутаваккилон, то боре даъвое дар боқӣ кунад ва ин

фоидаи тамом бошад, ки аз дузд ҳосил ояд.

**Суол**: агар касе гӯяд, ки агар бад-он мӯҳтоҷ набудӣ, дар набастӣ ва нигоҳ надоштӣ; чун нигоҳ дошт, барои ҳоҷат ва бурданд, чӣ гуна мумкин гардад, ки ранҷур нашавад?

**Ҷавоб:** он аст, ки бад-он мумкин гардад, ки: то Худои таъоло бад-ӯ дода буд, гумон мебарад, ки магар хайрати вай дар он аст, ки ин бо вай бувад ва нишони ин он, ки Худои таъоло ба вай дода буд ва акнун хайрати вай дар он аст, ки бо вай набувад ва нишони ин он, ки аз вай бозситад: пас ба хайрати хеш дар ҳар ду ҳол шод бошад ва имон оварад, бад-он ки худованд накард дар ҳаққи вай, илло он ки хайрати вай бувад; вай хайрати вай надонад, худованд беҳтар донад, чун бемор, ки падаре мушфиқ дорад ва табиб, агар таом ва гӯшт диҳад, вай шод шавад, гӯяд, агар на он астӣ, ки осори тандурустӣ мебинад, надодӣ ва агар гӯшт бозгирад, шод шавад, гӯяд, агар на он астӣ, ки медонад, ки зиёни ман дар он аст, бознигирифтӣ ва то ин имон набошад, таваккул дуруст набошад ва ҳадис беасл бувад.

## (Одоби мутаваккил чун коло дузд бибарад)

**Бидон, ки** мутаваккил бояд шаш адаб нигоҳ дорад:

**Яке он ки**, агарчи дар бибандад, истиқсо накунад ва банд бисёр наниҳад ва аз ҳамсоягон посбонӣ нахоҳад, лекин осон фаро гирад: Молик ибни Динор риштае бар дари хона бастӣ ва гуфтӣ: агар ба сабаби саг набудӣ, набастаме.

**Адаби дуввум** — он ки ҳар чӣ донад, ки нафис бувад ва дузд бар он ҳарис дар хона наниҳад, ки он сабаби тарғиби дузд бувад дар маъсият: Молики ибни Динорро закот фиристоданд, пеши он кас фиристод, ки боз баргир, ки шайтон васвос бар дили ман афканд, ки дузд бибарад, нахост, ки ӯ дар васвос бувад ва дузд дар маъсият афтад: чун Абӯсулаймони Доронӣ ин бишунид, гуфт: «Ин аз заъфи дили сӯфиён аст, вай дар дунё зоҳид аст, вайро аз он чи, ки дузд бибарад?!» Бад-ин сабаб ин назар тамомтар аст.

**Адаби саввум** — он ки чун берун ояд, ният кунад, ки агар дузд бибарад, биҳил аст, то бошад, ки, агар дарвеш бошад, ҳоҷати вай бад-он барояд ва агар тавонгар бувад, бад-ин сабаб бошад, ки моли дигаре надуздад ва моли вай фидои моли дигаре бошад ва ин шафқате бошад бар дузд ва ҳам бар моли дигар мусулмон ва бидонад, ки бад-ин ният қазои Худои таъоло бинагардад ва ҳамчунин вайро савоби садақа ҳосил

ояд ба ҷои дираме ҳафтсад, агар бибаранд ва агар на, ки вай нияти хеш бикард, чунон ки дар хабар аст, ки: касе дар сӯҳбат бо зан азл накунад ва тухм биниҳад, агар фарзанд ояд ва агар на, вайро музди ғуломӣ нависанд, ки дар роҳи Худои таъоло ҷанг мекунад, то вайро бикушанд ва ин бад-он сабаб аст, ки вай он чи ба вай бувад, бикард, аммо агар фарзанд будӣ, хулқ ва ҳаёти вай ба вай набудӣ ва савоби вай бар феъли вай будӣ.

**Адаби чаҳорум** — он ки андӯҳгин нашавад ва бидонад, ки хайрати вай он бувад, ки бибурданд ва агар гӯяд, ки дар сабили Худои таъоло кардам, талаб накунад ва агар бо вай диҳанд, низ бознаситонад ва агар бозситонад, мулки вай бувад, ки ба муҷарради ният аз мулки вай нашавад, валекин дар мақоми таваккул маҳбуб набошад. Ибни Умарро уштуре бидуздиданд, биҷуст, то бомдод, он гоҳ гуфт: «Фи сабилиллоҳи» ва бо масҷид омад ва намоз мекард, яке биёмад, ки уштур фулон ҷой аст, наълайн дар пой кард ва пас гуфт: «Астағфируллоҳа» ва бинишаст ва гуфт: «Гуфта будам, ки дар сабили Худои таъоло карда, акнун гирди он нагардам». Ва яке аз машоих гӯяд, ки: бародареро ба хоб дидам, дар биҳишт, валекин андӯҳгин, гуфтам: дар биҳишт чаро андӯҳгинӣ? Гуфт: «Ин андӯҳ то қиёмат бо ман хоҳад буд, ки мақомоти азим ба ман намуданд дар иллиййин, ки дар ҳама биҳишт он набувад, шод шудам, чун қасди он кардам, мунодӣ омад, ки вайро бозгардонед, ки ин касеро бувад, ки сабил ронда набувад, гуфтам: сабил рондан кадом бувад? Гуфт: «Ту гуфтӣ, ки фулон чиз дар сабили Худой ва он гоҳ ба сар набурдӣ, агар ту тамом кардӣ, ин низ тамом ба ту додандӣ». Ва яке дар Макка аз хоб бедор шуд, ҳамёне зар дошта буд, надид, яке аз бузургони обидон он ҷо буд, вайро муттаҳам кард, он кас вайро ба хона бурду гуфт: «Зар чанд буд?» Гуфт: «Чандин, чандон», ки вай гуфт, ба вай дод, чун берун омад хабар шунид, ки ҳамёни вай яке аз ёрони вай ба бозӣ баргирифтаст, бозгашт ва зар бо наздики вай бурд, ҳарчанд гуфт, қабул накард, гуфт: «Он дар нияти хеш сабил кардам», охир бифармуд, то ҳама ба дарвешон доданд. Ва ҳамчунин, агар касе ноне мебарад, то ба дарвеше диҳад, дарвеш рафта бошад, кароҳият доштаанд, бо хона бурдан ва бихӯрдан, ба дарвеши дигар додаанд.

**Адаби панҷум** — он ки бар дузд ва золим дуои бад нагӯяд, ки бад-ин ҳам таваккул ботил шавад ва ҳам зӯҳд, ки ҳар кӣ бар гузашта таассуф хӯрад, зоҳид набувад. Рабеъ ибни Хасимро асбе бибурданд, ки чандин ҳазор дирам арзид, гуфт: «Медидам, ки мебурданд», ҳозирон, ки буданд, бар вай дуои бад карданд, гуфт: «Макунед, ки ман вайро биҳил кардам ва ба садақа ба вай додаам». Якеро гуфтанд, золими хешро дуои бад кун,

гуфт: «Зулм бар хештан кардааст на бар ман, вайро он шарр кифоят аст, зиёдат натавонам гуфт бар вай». Ва дар хабар аст, ки: «Банда бар золим дуои бад мекунад, то ҳаққи хеш ба тамомӣқасос кунад ва бошад, ки золимро чизе бар вай бимонад!».

**Адаби шашум** — он ки андӯҳгин шавад барои дузд ва шафқат орад бар вай, ки бар вай маъсияте бирафт ва дар азоби он гирифтор шуд ва шукр кунад, ки вай мазлум аст ва золим нест ва он нуқсон, ки дар мол афтод, дар дин наяфтод ва агар андӯҳи касе, ки маъсиятеро ҳалол дошт, дилро машғул накунад, аз насиҳат ва шафқат бар халқ даст бидошта бувад. Фузайл писарро дид, ки колош бибурда буданд, мегирист, гуфт: «Бар коло мегирӣӣ?» Гуфт: «На, барои он мискин, ки чунин коре бикард ва дар қиёмат вайро ҳеч ҳуҷҷат набувад!»

## Мақоми чаҳорум
## (Дар илоҷ ва изолати зараре, ки ҳосил омада бошад)

**Бидон, ки** илоҷ бар се дараҷа аст: **яке**қатъӣ: ки илоҷи гуруснагӣ ба нон ва илоҷи ташнагӣ ба об ва илоҷи оташ, ки дар ҷое афтад, бад-он ки об бар вай занӣ, даст бидоштани ин аз таваккул нест, балки ҳаром аст. **Дуввум** он ки на қатъӣ бошад ва на заннӣ, валекин мӯҳтамал бувад, ки асар кунад, чун афсуну фол ва доғ ва шарти таваккул даст бидоштан ин аст — чунон ки дар хабар аст — чи кардан ин нишони истиқсо бувад дар асбоб ва эътимод бар он; ва қавитарин ин доғ аст, он гоҳ афсун ва заифтарин фол аст, ки онро тира[1] гӯянд.

**Дараҷаи саввум** миёни ин ҳар ду дараҷа аст: он ки қатъӣ набувад, валекин ғолиб занн бувад, чун фасд ва ҳиҷомат ва мусҳил хӯрдан ва илоҷи гармӣ ба сардӣ ва илоҷи сардӣ ба гармӣ даст бидоштан, ин ҳаром нест ва шарти таваккул низ нест ва бувад, ки дар баъзе аз аҳвол кардани он аз нокардан авлотар бувад ва дар баъзе нокардан авлотар ва далел бар он ки шарти таваккул тарки ин нест, қавли расул алайҳиссалом аст ва феъли вай:

**Аммо қавл** он ки гуфт: «Бо бандагони Худои таъоло дор ва ба кор доред». Ва гуфт: «Ҳеч иллат нест, ки на онро доруе аст, магар маргро, лекин бошад, ки донанд ва бошад, ки надонанд». Ва пурсиданд, ки дору ва афсун қадри Худои таъоло бигардонад? Гуфт: «Ин низ аз қадр бувад». Ва гуфт: «Ба ҳеч қавм аз малоика барнагузаштам, ки нагуфтанд, уммати хешро ҳиҷомат фармой». Ва гуфт: «Ҳафдаҳум моҳ ва нуздаҳум ва

[1] Фол задан ба тайарон ва паридани туюр.

бистуякум ҳиҷомат кунед, ки набояд, ки ғалабаи хун шуморо ҳалок кунад», бигуфт, ки: хун сабаби ҳалок аст ба фармони Худои таъоло ва фарқ нест миёни он, ки хун аз тан берун кунед ё мор аз ҷома ё оташ аз хона фурӯ кашед, ки ин ҳама асбоби ҳалок аст ва тарки ин шарт таваккул аст. Ва гуфт: «Ҳиҷомати сешанбеи ҳафдаҳуми моҳ иллати яксола бибарад» — ва ин дар хабаре ба қатъ[1] ривоят кардаанд ва Саъд ибни Муозро фасд фармуд ва Алиро разийаллоҳу анҳу чашмдард буд, гуфт: «Аз ин махӯр, яъне рутаб ва аз ин хӯр, яъне барги чағундар ба кашки ҷав пухта». Ва Саҳибро гуфт: «Хурмо мехӯрӣ ва чашмдард?» Гуфт: «Ба дигар ҷониб мехӯрам», бихандид.

**Ва аммо феъли вай** он аст, ки ҳар шабе сурма дар кардӣ ва ҳар соле дору хӯрдӣ ва чун ваҳй омадӣ, сари ӯ ба дард омадӣ, дар сар ҳино бастӣ ва чун ҷои риш шудӣ, ҳино бар он ниҳодӣ ва вақт будӣ, ки хок баркардӣ ва ин бисёр аст ва «Тиббуннабӣ» китобе аст, ки кардаанд. Ва Мусоро салавотуллоҳу алайҳи иллате падид омад, бани Исроил гуфтанд, ки доруи ин фулон аст, гуфт: «Дору накунам, то вай офият фиристад», он иллат дароз бикашид, гуфтанд: доруи ин маъруф аст ва маҷбур аст ва дарҳол беҳ шавад, гуфт: «Нахоҳам иллат бимонад», ваҳй омад, ки: ба иззати ман то дору нахӯрӣ, офият нафиристам, бихӯрд ва беҳтар шуд, чизе дар дили вай афтод, ваҳй омад, ки хостӣ, ки ҳикмати ман ба таваккули хеш кунӣ? Манфиатҳо дар доруҳо кӣ ниҳод ҷуз ман? Ва яке аз анбиё шикоят кард аз заъф, ваҳй омад, ки гӯшт хӯру шир. Ва қавме гила карданд аз зиштии фарзандон ба расули рӯзгор, ваҳй омад, ки бигӯй, то занони эшон дар обастанӣ биҳӣ хӯранд, бихӯрданд ва фарзандон некӯ шуданд, пас баъд аз он дар обастанӣ биҳӣ хӯранд ва дар нифос рутаб.

Пас, аз ин ҷумлат маълум шуд, ки дору сабаби шифост, чунон ки нону об сабаби серӣ аст ва ҳама ба тадбири мусаббибуласбоб аст. Ва дар хабар аст, ки Мӯсо алайҳиссалом гуфт: «Ё рабб, беморӣ аз кист ва сиҳат аз кист?» Гуфт: «Ҳар ду аз ман аст», гуфт: «Пас табиб ба чӣ кор меояд?» Гуфт: «Эшон нон ва рӯзии ман мехӯранд ва бандагони маро дилхушӣ медиҳанд», пас таваккул дар ин низ ба илм ва ба ҳол аст, ки эътимод бар офаридгор дору кунад, на бар дору, ки бисёр кас дору хӯрд ва ҳалок шуд.

## – ФАСЛ –
## (Чаро аз доғ наҳй омадааст)

**Бидон, ки** доғ низ одат аст гурӯҳеро, валекин кардани он аз таваккул

[1] Хабаре, ки силсилаи ровиёни он дар васат қатъ шуда бошад.

бияфканад, балки аз он худ наҳй омадааст ва аз афсун наҳй нест, ба сабаби он ки сӯхтани оташ ҷароҳате бо хатар аст ва аз сирояти он бим бувад, на чун фасд ва ҳиҷомат ва манфиати он низ чунон зоҳир нест, ки манфиати ҳиҷомат ва чизи дигаре ба ҷои он биистад. Умрон ибну-л-Ҳасинро иллате афтод, гуфтанд: доғ кун, накард, чун илҳоҳ карданд, бикард ва гуфт: «Пеш аз ин нуре медидам ва овозе мешунидам ва малоика бар ман салом мекарданд, то ин доғ бикардам, он ҳама аз ман дар ҳиҷоб шуданд», он гоҳ тавба ва истиғфор кард ва Матраф ибни Абдуллоҳро гуфт: «Баъд аз муддате Худои таъоло он каромат бо ман дод».

### (Пайдо кардани он ки дору нохӯрдан дар баъзе аз аҳвол фозилтар ва он мухолифати расул салавотуллоҳу алайҳи набувад)

**Бидон, ки** бисёре аз бузургон илоҷ накарданд ва бошад, ки касе гӯяд: агар ин камоле будӣ, расул салавотуллоҳу алайҳи дору нахӯрдӣ! Пас, ин ишкол бад-он бархезад, ки бидонӣ, ки дору нахӯрданро шаш сабаб аст:

**Аввал он ки** — мукошиф бувад ва бидониста бувад, ки аҷал фаро расидааст ва аз ин бувад, ки Сиддиқро гуфтанд: табиберо бихонем? Гуфт: «Табиб маро дид». Ва гуфт: «Инни афъалу мо уриду — ман он кунам, ки хоҳам».

**Сабаби дуввум** — он ки бемор ба хавфи охират машғул бувад ва дил илоҷ надорад, чунон ки Абӯддардоро гуфтанд: аз чӣ менолӣ? Гуфт: «Аз гуноҳон?» Гуфтанд: чӣ орзу дорӣ? Гуфт: «Раҳмати Худои таъоло». Гуфтанд: табибро хонем? Гуфт: «Маро табиб бемор бикардааст». Ва Абӯддардоро чашм ба дард омад, гуфтанд: илоҷ накунӣ? Гуфт: «Шуғл дорам аз ин муҳимтар». Ва мисоли ин чунон бувад, ки касеро пеши малике мебурданд, то сиёсат кунанд, касе вайро гӯяд, нон нахӯрӣ, гӯяд, чӣ парвои нон ва гуруснагӣ аст?! Ин таън набошад дар касе, ки нон хӯрад ва мухолифати вай набошад ва ин мустағриқе ҳамчунон аст, ки Саҳлро гуфтанд: қут чист? Гуфт: «Зикри ҳаййи қайюм аст», гуфтанд: туро аз қавом мепурсем? Гуфт: «Қавом илм аст», гуфтанд: аз ғизо мепурсем? Гуфт: «Ғизо зикр аст», гуфтанд: аз таоми тан мепурсем? Гуфт: «Даст аз тан бидор ва ба сонеъ таслим кун».

**Сабаби сеюм** — он ки бошад, ки иллат музмин бувад, наздики бемор он дору, чун афсун бувад, ки манфиати он нодир бувад ва касе, ки тиб надонад, бошад, ки бештари доруҳо чунин нагирад, Рабеъ ибни Хасим

гӯяд, ки: қасд кардам, ки илоҷ кунам иллати хешро, лекин андеша кардам, ки Од ва Самуд ва гузаштагон бо табибони бисёр дар миёни эшон ҳама бимурданд ва тиб суд надошт, зоҳир он аст, ки вай тибро аз асбоби зоҳир намешинохтаст.

**Сабаби чаҳорум** — он, ки бемор нахоҳад, ки беморӣ зоил шавад, то савоби беморӣ вайро мебувад ва хештан дар сабр биёзмояд, ки дар хабар аст, ки: «Худои таъоло бандаро ба бало биёзмояд, чунон ки зар ба оташ биёзмоянд, кас бувад, ки аз оташ холис берун ояд ва кас бувад, ки табоҳ берун ояд». Саҳл дигаронро дору фармудӣ ва худ иллате доштӣ, дору накардӣ, гуфт: «Бемори нишаста бо ризо ба беморӣ фозилтар аз бемори бар пой бо тандурустӣ».

**Сабаби панҷум** — он ки гуноҳ бисёр дорад ва хоҳад, ки беморӣ каффорати ин бошад, ки дар хабар аст, ки: «Тиб дар банда овезад, то он гоҳ, ки вайро аз гуноҳон пок кунад, ки бар вай ҳеч гуноҳ набувад, чунон ки бар тагарг ҳеч гард набувад». Ва Исо алайҳиссалом гуфт: «Олим набувад, ҳар кӣ бар беморӣ ва мусибат андар тан ва мол шод набувад, дар умеди каффорати гуноҳон». Ва Мӯсо алайҳиссалом дар беморе нигарист ва гуфт: «Бор Худоё, бар вай раҳмат накунӣ?» Гуфт: «Чӣ гуна раҳмат кунам бар вай, дар чизе, ки раҳмат бар вай бад-он хоҳам кард? Ки гуноҳи вайро каффорат бад-ин кунам».

**Сабаби шашум** — он ки донад, ки аз тандурустӣ батар шодӣ ва ғафлат хезад ва туғён, хоҳад, ки беморӣ бимонад, то бо сари ғафлат наяфтад; ва ҳар кӣ ба вай хайр хоста бошанд, ҳамеша вайро танбеҳ мекунанд ба бало ва беморӣ ва аз ин гуфтаанд, ки мӯъмин холӣ набувад аз се чиз: дарвешӣ ва беморӣ ва хорӣ ва дар хабар аст, ки: «Худои таъоло гуфт, ки: беморӣ банди ман аст ва дарвешӣ зиндони ман, касеро дар банду зиндон кунам, ки дӯст дорам», пас чун тандурустӣ ба маъсият кашад, офият дар беморӣ бувад. Амирулмӯъминин Алӣ ибни Толиб разийаллоҳу анҳу қавмеро дид, ороста, гуфт: «Ин чист?» Гуфтанд: рӯзи иди эшон аст, гуфт: «Он рӯз, ки маъсият накунам, рӯзи иди ман аст». Яке аз бузургон касеро пурсид, ки чӣ гунаӣ? Гуфт: «Ба офият», гуфт: «Он рӯз, ки маъсият накунӣ, ба офият бошӣ ва агар кунӣ, он кадом беморӣ аст саъбтар аз он» ва гуфтаанд, ки: Фиръавн даъвои худоӣ аз он кард, ки чаҳорсад сол бизист, вайро ҳаргиз на табе омад ва на дарди саре гирифт ва агар вайро як соат дарди шақиқа бигирифтӣ, парвои он фузулаш набудӣ ва гуфтаанд, ки чун банда як ду бор бемор шавад ва тавба накунад, малакулмавт гӯяд: ё ғофил, чанд бор расули худ фиристодам ва суд надошт?! Ва гуфтаанд: набояд, ки мӯъмин чиҳил рӯз холӣ бошад аз ранҷе ё бериморие ё хавфе ё

зиёне. Расул салавотуллоҳу алайҳи занеро никоҳ хост кард, гуфтанд: вайро ҳаргиз беморие набудааст, пиндоштанд, ки ин саное аст, гуфт: «Нахоҳам вайро». Ва як рӯз дар пеши расул алайҳиссалом ҳадиси судоъ мерафт, аъробие гуфт: «Судоъ чӣ бошад, ки маро ҳаргиз набудааст», гуфт: «Дур аз ман!» ҳар кӣ хоҳад, ки дар аҳли дӯзах нигарад, дар вай бинигаред ва Оиша — пурсид аз расул салавотуллоҳу алайҳи ки: «Ҳеч кас дар дараҷаи шаҳидон бошад?» Гуфт: «Бошад, касе, ки дар рӯзе бист бор аз марг ёд оварад ва шак нест, ки беморӣ маргро беш бо ёд оварад».

Бас бад-ин асбоб гурӯҳе илоҷ накардаанд ва расул салавотуллоҳу алайҳи бад-ин мӯҳтоҷ набуд, илоҷ аз он кард. Ва дар ҷумла ҳазар аз асбоби зоҳир мухолифи таваккул нест, Умар разийаллоҳу анҳу ба Шом мерафт, хабар расид, ки он ҷо тоъуни азим аст, гурӯҳе гуфтанд: наравем, гурӯҳе гуфтанд: аз қадар ҳазар накунем, Умар гуфт: «Аз қадари Худой ба қадари Худой гурезем». Ва гуфт: «Агар якеро аз шумо ду водӣ бувад, яке пургиёҳ ва яке хушк, ба ҳар кадом, ки гӯспанд барад, ба қадри бурда бошад», пас Абдурраҳмон ибни Авфро талаб кард, то вай чӣ гӯяд, вай гуфт, ки: ман аз расул салавотуллоҳу алайҳи шунидам, ки: чун бишунавед, ки ҷое вабост, он ҷо маравед ва чун он ҷо бошед, ҳам он ҷо мақом кунед ва бимагурезед, пас Умар шукр кард, ки рои вай мувофиқи хабар буд ва саҳоба бар ин иттифоқ карданд, аммо наҳй аз берун омадан он аст, ки чун тандурустон берун оянд, беморон зоеъ монанд ва ҳалок нашаванд ва он гоҳ чун ҳаво дар ботин асар кард, берун омадан суд надорад. Ва дар баъзе аз ахбор аст, ки гурехтан аз ин ҳамчунон аст, ки касе аз масофгоҳ бигурезад ва ин ба он аст, ки дилҳои беморон танг шавад ва кас набувад, ки эшонро таом ва шароб диҳад ва ба яқин ҳалок шаванд ва халоси он кас, ки бигурезад, дар шак бошад.

### – ФАСЛ –
### (Пинҳон доштани беморӣ шарти таваккул аст)

**Бидон, ки** пинҳон доштани беморӣ шарти таваккул аст, балки изҳор ва гила кардан макрӯҳ аст, илло ба узре, чунон ки табибро гӯяд ва ё хоҳад, ки заъфи хеш изҳор кунад ва рууннат ва ҷалдиро як сӯ ниҳад, чунон ки Алиро разийаллоҳу анҳу пурсиданд: дар беморӣ, ки беҳтар ҳастӣ ва ба хайр ҳастӣ? Гуфт: «На», дар якдигар нигоҳ карданд ва тааҷҷуб доштанд, гуфт: «Пас ба Худои таъоло ҷалдӣ ва мардӣ намоем?!» Ин ба ҳоли вай лоиқ бувад, ки бо он қувват ва бузургӣ аҷзи хеш менамояд ва аз ин бувад, ки гуфт: «Ё раб, сабр рӯзӣ кун». Ва расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Аз

Худои таъоло офият хоҳ, бало махоҳ». Пас, чун узре набувад, агар бемори̅ изҳор кунад, бар сабили шикоят ҳаром бувад ва агар шикоят набувад, раво бошад, валекин авлотар даст бидоштан бувад: ки бошад, ки дар вай зиёдате гӯяд ва бошад, ки гумони гила афтад ва гуфтаанд, ки: нола бар бемор бинависанд, ки он изҳоре бошад. Ва иблис аз Айюб алайҳиссалом ҳеч наёфт, магар нола ва Фузайл ибни Айёс ва Бушр ва Ваҳб ибнулВирд чун бемор шуданди̅, дари сарой бибастанди̅, то касе надонад ва гуфтанди̅: нахоҳем, ки касе ба аёдати мо ояд, ки он гоҳ гила бояд кард аз бемори̅.

## АСЛИ НӯҲУМ

### (Дар муҳаббат ва шавқу ризо)

**Бидон, ки** дӯстии Ҳақ таъоло олитарин мақомот аст, балки мақсуди ҳама мақомот ин аст, чи рубъи муҳликот барои таҳорат аст, аз ҳар чи̅ аз дӯстии Ҳақ таъоло машғул кунад ва ҳама мунҷиёт, ки пеш аз ин гуфтаем, муқаддимоти ин аст, чун тавба ва зӯҳд ва сабру хавф ва ғайри он ва он чи пас аз ин аст, самарат ва табъи ин аст, чун шавқу ризо ва ғояти камоли банда он аст, ки дӯстии Ҳақ таъоло бар вай ғолиб шавад, чунон ки ҳамагии вай фаро гирад, агар ин набувад, боре ғолибтар бувад аз дӯстии дигар чизҳо. Ва шинохтани ҳақиқати муҳаббат чунон мушкил аст, ки гурӯҳе аз мутакаллимон инкор кардаанд ва гуфтаанд, ки: касе, ки аз ҷинси ту набувад, вайро дӯст натавон доштан ва маънии дӯстии Худой фармонбардорист ва бас ва ҳар ки̅ чунин пиндорад, аз асли дин чизе надониста бувад ва шарҳи ин муҳим аст ва мо аввал шоҳиди шаръ ба исботи дӯстии Худои таъоло бигӯем, он гоҳҳақиқат ва аҳкоми вай бигӯем.

### (Фазилати дӯстии Худои таъоло)

**Бидон, ки**ҳама аҳли исломро иттифоқ аст бар он, ки дӯст доштани Худои азза ва ҷалла фариза аст ва Худои таъоло мегӯяд: «Юҳиббуҳум ва юҳиббунаҳу»[1] ва расул салавотуллоҳу алайҳи мегӯяд: «Имони кас дуруст нест, то он гоҳ ки Худойро ва расули вайро аз ҳар чи̅ҳаст, дӯсттар надорад». Ва пурсиданд, ки имон чист? Гуфт: «Он ки худо ва расулро аз ҳар чи̅ҷуз он аст, дӯсттар дори̅». Ва гуфт: «Банда мӯъмин нест, то он гоҳ, ки Худойро ва расулро аз аҳлу мол ва ҷумлаи халқ дӯсттар надорад». Ва

[1] Эшонро дӯст дорад (Худо) ва Ӯро дӯст дорад (мардумон).

Худои таъоло таҳдид кард ва гуфт: «Агар падару фарзанд ва ҳар чӣҳаст аз маскану мол ва тиҷорат аз Худои таъоло ва расул дӯсттар медоред, сохта бошед, то фармони ман даррасад «қул ин кона обоукум ва абноукум ва ихвонукум... ал-ойа». Ва яке расулро салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Туро дӯст дорам». Гуфт: «Дарвеширо сохта бош». Гуфт: «Худоро дӯст дорам», гуфт: «Балоро сохта бош» ва дар хабар аст, ки Малакулмавт алайҳиссалом ҷони Халил меситад, Халил алайҳиссалом гуфт: «Ҳаргиз дидӣ, ки Халил[1]ҷони халил[2] ситонад?» Ваҳй омад, ки ҳаргиз дидӣ, ки халил дидори халилро кореҳ бувад, гуфт: «Акнун ҷон баргир, ризо дорам» ва дар дуо расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт, ки: «Аллоҳумма ирзуқни ҳуббака ва ҳубба ман аҳаббака ва ҳубба ман йуқаррибуни ило ҳуббика ва аҷъал ҳуббака аҳаббу илайа мина-л-моъи-л-бориди», гуфт: «Бор худоё, маро рӯзӣ кун дӯстии дӯстони хеш ва дӯстии он ки маро ба дӯстии ту наздик гардонад ва дӯстии худро бар ман дӯсттар гардон аз оби сард бар ташна». Ва аъробие биёмад ва гуфт: «Ё расулуллоҳ, қиёмат кай хоҳад буд?» Гуфт: «Он рӯзро чи биниҳодаӣ?» Гуфт: «Намозу рӯза бисёр надорам, аммо Худой ва расулро дӯст дорам», гуфт: «Фардо ҳар касе бо он бувад, ки вайро дӯст дорад». Ва Сиддиқ разийаллоҳу анҳу гуфт: «Ҳар кӣ хоҳад, ки холиси муҳаббати Ҳақ таъоло бичашад, аз дунё фориғ шавад ва аз халқ маҳҷур». Ҳасани Басрӣ гуфт: «Ҳар кӣ Худои таъоло бишинохт, вайро дӯст дорад ва ҳар кӣ дунёро бишинохт, вайро душман дорад ва мӯъмин то ғофил нашавад, шод нашавад, чун андеша кунад, андӯҳгин гардад. Ва Исо алайҳиссалом ба қавме бигузашт, зору заиф, гуфт: «Шуморо чӣ расид?» Гуфтанд: аз бими Ҳақ таъоло бигудохтем, гуфт: «Ҳақ аст бар Худои таъоло, ки шуморо эмин кунад аз азоб», ба қавме дигар бигузашт, аз эшон зортар ва низортар ва заифтар, гуфт: «Шуморо чӣ расидааст?» Гуфтанд: орзуи биҳишт моро бигудохт, гуфт: «Ҳақ аст бар Худои таъоло шуморо ба орзуи хеш даррасонад», ба қавме дигар бигузашт, аз ин ҳар ду заифтар ва низортар ва рӯи эшон чун нур метофт, гуфт: «Шуморо чӣ расидааст?» Гуфтанд: дӯстии Худои таъоло моро бигудохт, бо эшон бинишаст ва гуфт: «Шумо муқаррабонед, маро муҷолисати шумо фармудаанд». Сиррии Сақатӣ гуфт: «Фардо ҳар касеро бо анбиё бозхонанд ва гӯянд: ё уммати Мусо, ё уммати Исо, ё уммати Муҳаммад, магар дӯстони Худойро, ки гӯянд: ё авлиёи Аллоҳ биёед наздики Худои таъоло, дилҳои эшон аз шодӣ мунхалаъ[3] шавад. Ва дар

[1] Дӯст.

[2] Дӯст.

[3] Аз ҷо канда шавад.

баъзе аз кутуби анбиё аст, ки бандаи ман, туро дӯст дорам, ба ҳаққи ман, ки ту маро дӯст дорӣ.

## Ҳақиқати дӯстӣ

**Бидон, ки** ин чунон мушкил аст, ки гурӯҳе инкор кардаанд дар ҳаққи Худои таъоло, шарҳи ин муҳим бувад; агарчи сухан дар ин борик аст ва ҳар касе надонад ва фаҳм накунад, валекин мо ба мисолҳо чунон равшан кунем, ки ҳар касе, ки ҷаҳд кунад, фаҳм кунад:

**Бидон, ки** асли дӯстӣ пештар бибояд шинохт, ки чист: бад-он, ки маънии дӯстӣ майли табъ аст ба чизе, ки хуш бувад, агар он майл қавӣ бошад, онро ишқ гӯянд; ва душманӣ нафрати табъ аст, аз чизе, ки нохуш бувад ва он ҷо, ки хуш ва нохуш набувад, дӯстӣ ва душманӣ набувад. Акнун бояд ки бидонӣ, ки хушӣ чӣ бувад: бидон, ки чизҳо дар ҳаққи табъ бар се қисм аст: баъзе он аст, ки мувофиқи табъи туст ва бо он бисозад, балки тақозо он мекунад, он мувофиқро хуш гӯянд; ва баъзе аст, ки номувофиқ ва носозгор аст ва бар хилофи муқтазои табъ аст, онро нохуш гӯянд; ва он чи на мувофиқ бувад ва на мухолиф, на хуш гӯянд ва на нохуш. Акнун бояд ки бидонӣ, ки ҳеч чиз туро хуш наёяд, то аз он огоҳӣ наёбӣ ва огоҳ будан аз чизҳо ба ҳавос бувад ва ба ақл ва ҳавоси панҷ аст ва ҳар якеро лаззате аст ва ба сабаби он лаззат вайро дӯст доранд, яъне, ки табъ бад-он майл кунад: лаззат ҳоссаи чашм дар суратҳои некӯст ва дар сабзаву оби равон ва мисли ин, лоҷарам инро дӯст доранд; ва лаззати гӯш дар овозҳои хуш аст ва мавзун; ва лаззати шам дар бӯйҳои хуш ва лаззати завқ дар матъамҳо; ва лаззати ламс дар малмусоти нарм ва ин ҳама маҳбуб аст, яъне, ки табъро бад-он майл аст ва ин ҳама баҳоимро бошад. Акнун бидон, ки ҳосаи шашум ҳаст дар дили одамӣ, ки онро ақл гӯянд ва нур гӯянд ва басират гӯянд, ҳар иборат, ки хоҳӣ мегӯӣ, он чи одамӣ бад-он мумайийз аст аз баҳоим вайро низ мадракот аст, ки он вайро хуш ояд ва он маҳбуби вай бошад, чунон ки ин дигар лаззот мувофиқи ҳавос ва маҳбуби ҳавос бувад. Ва аз ин бувад, ки расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Се чиз дар дунё дӯсти ман кардаанд: занон ва бӯи хуш ва равшаноии чашми ман дар намоз аст», намозро зиёдат дараҷа ниҳод. Ва ҳар кӣ чун баҳоим бувад ва аз дил бехабар бувад, ҷуз ҳавос надонад, ҳаргиз бовар накунад, ки намоз хуш бувад ва вайро дӯст тавон дошт ва касе, ки ақл бар вай ғолибтар бувад ва аз сифоти баҳоим дуртар бувад, назора ба чашми ботин дар ҷамоли ҳазрати Илоҳият ва аҷоиби сунъ ва ҷалоли зоту сифоти вай дӯсттар дорад аз назора ба чашми зоҳир дар суратҳои некӯ ва дар

сабза ва оби равон, балки ин ҳама лаззатҳо дар чашми вай ҳақир гардад, чун ҷамоли ҳазрати Илоҳият ба вай макшуф шавад.

### Пайдо кардани асбоби дӯстӣ, то аз он ҷо маълум шавад, ки мустаҳаққи дӯстӣҷуз Ҳақ таъоло нест

**Бидон, ки** асбоби дӯстӣ панҷ аст:

**Сабаби аввал** — он аст, ки одамӣ худро дӯст дорад ва бақои худ дӯст дорад ва ҳалоки худ душман дорад — агарчи адаме бошад беаламу ранҷ. Ва чаро дӯст надорад? Ва чун иллати дӯстӣ мувофиқати табъ аст, чӣ чиз бувад вайро мувофиқтар ва созгортар аз ҳастии вай ва давоми ҳастии вай ва камоли сифоти вай? Ва чӣ бувад мухолифтар ва носозгортар аз нестии вай ва нестии сифоти камоли вай? Бад-ин сабаб низ фарзандро дӯст дорад, ки бақои вай ҳамчун бақои худ донад, чун аз бақои худ оҷиз аст, он чи ба бақои вай монад, ба ваҷҳе онро низ дӯст дорад ва ба ҳақиқат худро дӯст медорад, ки он олати вай бошад дар бақои вай ва дар бақои сифоти вай ва ақорибро дӯст дорад ва низ молро дӯст дорад, ки он олати вай бошад дар бақои вай ва дар бақои сифот ва эшонро болу пари хеш донад ва худро бо эшон комил шиносад.

**Сабаби дуввум** — некӯкорист, ки ҳар кӣ бо вай некӯӣ карда бошад, вайро дӯст дорад ба табъ ва аз ин гуфтаанд: «Ал-инсону ъабиду-л-эҳсони»[1]. Ва расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Ё раб, ҳеч фоҷирро бар ман даст мадеҳ, то бо ман некӯӣ кунад, ки он гоҳ дили ман вайро дӯст гирад». Ва ба ҳақиқат ин низ боз он ояд, ки худро дӯст дошта бошад: ки эҳсон он бувад, ки коре кунад, ки сабаби бақои вай бувад ё сабаби камоли сифоти вай бувад; валекин одамӣ тандурустӣ дӯст дорад на ба иллате ва табибро дӯст дорад ба иллати тандурустӣ ва барои он, ҳамчунин хештанро дӯст дорад на ба иллате ва касеро, ки бо вай некӯӣ кунад, дӯст дорад, барои некӯӣ кардан.

**Сабаби сеюм** — он ки некӯкорро дӯст дорад, агар бо вай некӯӣ накарда бошад, чи агар касе бишунавад, ки дар мағриб подшоҳе некӯкор аст ва олиму одил ва ҳама халқ аз вай ба роҳатанд, табъ ба вай майл гирад, агарчи донад ҳаргиз ба мағриб нахоҳад расид ва эҳсони вай нахоҳад дид.

**Сабаби чаҳорум** — он ки касеро дӯст дорад, ки некӯ бувад, на барои чизе, ки аз вай ҳосил кунад, валекин барои зоти вай ва некӯии вай: ки ҷамол худ маҳбуб аст ба табъ дар нафси хеш; ва раво бувад, ки касе сурати некӯ дӯст дорад, на барои шаҳват, чунон ки сабза ва оби равон дӯст дорад

---

[1] Одамӣ бандаи некӯкорӣ аст.

ва на барои он ки бихӯрад, валекин чашмро худ ҷамоли вай лаззате бувад ва ҷамолу ҳусн маҳбуб аст; ва агар ҷамоли Ҳақ таъоло маълум шавад, дуруст шавад, ки вайро дӯст тавон дошт ва маънии ҷамол пас аз ин гуфта ояд, ки чист.

**Сабаби панҷум** — дар дӯстии муносибат аст, миёни ду табъ: ки кас бувад, ки табъи вай бо дигаре мувофиқ бувад ва вайро дӯст дорад, на аз некӯӣ ва ин муносибат гоҳ бувад, ки зоҳир бувад, чунон ки кӯдакро унс ба кӯдак бувад ва бозориро ба бозорӣ ва олимро ба олим ва ҳар касеро бо ҷинси хеш ва гоҳ бувад, ки пӯшида ва дар асли фитрат ва дар асбоби самовӣ, ки дар вақти валодат муставлӣ бошад, муносибате афтода бошад, ки кас роҳ бад-он набарад, чунон ки расул алайҳиссалом гуфт ва аз он иборат кард, ки: «Ал-арвоҳу ҷунудун муҷаннадатун фамо туъорафу минҳо уътулифа ва мо тунокару минҳо ухтулифа», яъне, ки арвоҳро бо якдигар ошноӣ бошад ва бе якдигаре бошад: чун дар асл ошноӣ афтода бошад, бо якдигар улфат гиранд ва ин ошноӣ иборат аз он муносибат аст, ки гуфта омад, ки роҳ ба тафсили он натавон бурд.

### (Пайдо кардани ҳақиқати некӯӣ, ки чист)

**Бидон, ки** касе, ки ба баҳоим наздик аст ва роҳҷуз ба эҳсоси чашм надонад, бошад, ки гӯяд, некӯйҳеч маънӣ надорад, ҷуз он ки рӯй сурху сапед ва аъзо мутаносиб бувад ва ҳосили он бо шаклу лавн ояд ва ҳар чӣ шаклу лавн надорад, мумкин набувад, ки некӯ бувад ва ин хато аст: чи уқало гӯяд, ки ин хатте некӯст ва овозе некӯ ва асбе некӯ ва сарое ва шаҳре некӯ ва боғе некӯ; пас маънии некӯӣ он бувад, ки ҳар камол, ки ба вай лоиқ бувад, ҳосил бувад ва ҳеч чиз дарнабояд ва камоли хат таносуб ҳуруфи вай бувад ва дигар маъонӣ ва шак нест, ки дар нигаристан ба хати некӯ ва сарои некӯ ва асби некӯ лаззате аст, пас некӯӣ ба сурати рӯй махсус нест; лекин ин ҳама маҳсус аст ба чашми зоҳир ва бошад, ки касе бад-ин иқрор диҳад, валекин гӯяд, ки чизе, ки ба чашм онро натавон дид, некӯ хаёлоти ҷаҳл аст: ки мо мегӯем, ки фулон хулқи некӯ дорад ва муруввате некӯ дорад ва гӯянд илми бовараъ сахт некӯ бувад ва шуҷоат бо саховат сахт некӯ бувад ва парҳез бо коре ва қаноат ва кӯтоҳтабъӣ аз ҳама чизе некӯтар, ин ва амсоли ин маъруф аст ва ин ҳама ба чашми зоҳир натавон дид, балки ба басирати ақл дартавон ёфт ва дар китоби «Риёзатуннафс» бигуфтаем, ки сурат ду аст: зоҳиру ботин ва хулқи некӯсурати ботин аст ва маҳбуб аст ба табъ ва далел бад-ин он, ки касе шофеъиро дӯст дорад, балки Абӯбакр ва Умарро дӯст дорад, муҳол

набувад ва чӣ гуна муҳол бувад, ки кас бувад, ки дар ин дӯстии мол ва ҷон базл кунад ва ин дӯстӣ барои шаклу сурати эшон набувад, ки эшонро худ надидааст ва сурати эшон акнун хоке шудааст, балки ин дӯстӣ барои ҷамоли сурати ботини эшон аст. Ва он илму тақво ва сиёсат аст ва амсоли ин ва ҳамчунин пайғомбаронро бад-ин дӯст доранд: ва ҳар кӣ Сиддиқро дӯст дорад, ба ҳар сурат, ки бошад, дӯст дорад, ки вайро бад-он сифат дӯст дорад, ки вай сиддиқ бад-он аст ва сидқ ва илми сифат як ҷузв аст аз зоти сиддиқ, ки ҷузъи лоятаҷаззӣ гӯянд, ин на шакл дорад ва на лавн ва ин наздики гурӯҳе ҷойгир аст ва наздики гурӯҳе ҷойгир нест ба ҳар сифат, ки ҳаст вайро шаклу лавн нест ва маҳбуб он аст, на пӯст ва гӯшти зоҳир. Пас, ҳар киро ақл бувад, ҷамоли ботин инкор накунад ва онро дӯсттар дорад, аз сурати зоҳир, ки бисёр фарқ бувад миёни касе, ки суратеро дӯст дорад, ки бар девор нақш кунанд ва миёни касе, ки пайғомбареро дӯст дорад, балки кӯдаки хурд чун хоҳанд, ки касеро дӯст дорад аз мурдагон, чашм ва абрӯи вайро сифат накунанд, балки саховат ва илму қудрати вай сифат кунанд ва чун хоҳанд, ки душман дорад, зиштии ботили вай ҳикоят кунанд, на зиштии зоҳир ва бад-ин сабаб саҳобаро дӯст доранд ва Абӯҷаҳлро душман.

Пас, пайдо шуд, ки ҷамол ду аст: зоҳир ва ботин ва ҷамоли сурати ботин маҳбуб аст ҳамчун зоҳир, балки маҳбубтар аст, наздики он ки андаке ақл дорад.

### (Пайдо кардани он ки мустаҳаққи дӯстӣ ба ҳақиқати Худой аст азза ва ҷалла)

**Бидон, ки** мустаҳаққи дӯстӣ ба ҳақиқат ҷуз Худои таъоло нест ва ҳар кӣ дигареро дӯст дорад, аз ҷаҳл бувад, магар бад-он ваҷҳ, ки таъаллуқ ба вай дорад, чунон ки расулро салавотуллоҳу алайҳи дӯст дошт, ҳамчун дӯсти вай буд, ки ҳар кӣ касеро дӯст дорад, расул вайро ва маҳбуби вайро дӯст дорад, пас дӯстии уламо ва муттақиён ҳамон дӯстии Худои таъоло бувад; ва ин бад-он бидонӣ, ки ба асбоби дӯстӣ нигоҳ кунӣ:

**Аммо асбоби аввал** он аст, ки худро ва камоли худро дӯст дорад ва аз зарурати ин он аст, ки Ҳақ таъолоро дӯст дорад: ки ҳастии вай ва ҳастии камоли вай ва сифоти вай ҳама аз ҳастии вай аст, агар на фазли вай будӣ, ба офариниши вай ҳаст набудӣ ва агар на фазли ӯ будӣ, ба нигоҳдоштӣ вай намондӣ ва агар на фазли ӯ будӣ, ба офариниши аъзо ва авсоф ва камоли вай аз вай ноқистар набудӣ, пас аҷаб аз он касе, ки аз гармо бигурезад ва сояи барги дарахтеро дӯст дорад ва дарахтро, ки қавоми соя

ба вай аст, дӯст надорад, худ надонад, ки қавоми ҳастии зот ва сифоти вай ба ҳақ аст, чӣ гуна вайро дӯст надорад, магар ки ин худ надонад ва шак нест, ки ҷоҳил вайро дӯст надорад, ки дӯстии вай самарати маърифати вай аст.

**Сабаби дуввум** он ки касеро дӯст дорад, ки бо вай некӯӣ кунад ва бад-ин сабаб ҳар киро дӯст дорад, ҷуз Худои таъоло аз ҷаҳл бошад: ки бо вай ҳеч кас некӯӣ натавонад кард ва накардааст, магар Ҳақ таъоло ва анвоъи эҳсони вай бо бандагони худ дар шумор надонад овардан, чунон ки дар китоби «Шукр ва тафаккур» гуфтаем, аммо он эҳсон, ки аз дигарон мебинӣ, он аз ҷаҳл аст: ки ҳеч ба ту надиҳад, то он гоҳ, ки вайро муваккале бифиристад, ки хилофи он натавон кард: ки дар дили вай афканад, ки савоб ва манфиати вай дар дину дунё дар он аст, ки чизе фаро вай диҳад, то ба муроди хеш расад, пас он вай ба хештан дод, ки аз ту сабабе сохт, то ба савоби охират расид ё ба сано ва номи некӯ ё ғайри он, аммо он ба ҳақиқати Ҳақ субҳонаҳу ва таъоло ба ту дод, ки бе ғаразе вайро муваккале кард ва бад-ин эътимод гумошт, то он ба ту таслим кард ва ин дар асли шукр баён кардаем.

**Сабаби сеюм** он ки некӯкорро дӯст дорад, агарчи бо вай некӯӣ накарда бошад, чунон ки ҳар кӣ бишунавад, ки дар мағриб масалан подшоҳе некӯкор аст, одил ва мушфиқ ба халқ, ки хизонаи хеш барои дарвешон дорад ва ризо надиҳад, ки ҳеч кас зулм кунад дар мамлакати вай ба зарурати табъ вайро дӯст дорад, агарчи донад, ки ҳаргиз вайро нахоҳад дид ва аз вай некӯӣ ба вай нахоҳад расид, бад-ин сабаб ҷуз Ҳақ таъолоро дӯст доштан ҷаҳл аст: ки эҳсони худ ҷуз аз вай нест ва ҳар кӣ дар олам эҳсон кунад, ба илзом ва фармони вай кунад ва он гоҳ он неъмат, ки ба дасти халқи Худой аст, худ чанд аст? Эҳсон он аст, ки ҳама халоиқро биёфарид ва ҳамаро ҳар чӣ боист, бидод, то он чи низ ҳоҷат набувад, валекин зинат ва оростагӣ дар он бувад, бидод ва ин бад-он бидонад, ки дар малакути осмону замин ва дар наботу ҳайвон тааммул кунад, то аҷоиб бинад ва инъому эҳсони бениҳоят бинад.

**Сабаби чаҳорум** он аст, ки касеро барои ҷамол дӯст дорад, яъне барои ҷамоли маънӣ, чунон ки шофеъиро ва Алиро дӯст дорад ва дигаре Абӯбакр ва Умарро дӯст дорад ва дигаре ҳамаро дӯст дорад, балки пайғамбаронро дӯст дорад ва сабаби ин дӯстии ҷамоли маънӣ ва сифоти зоти эшон аст ва ҳосили он чун нигоҳ кунӣ, то се ҷузъ ояд: **яке** ҷамоли илм, ки илм ва олим маҳбуб аст аз он ки некӯтар ва шариф аст, ҳарчанд илм бештар ва маълуми шарифтари он ҷамол бештар ва шарифтарини илмҳо маърифати Худои таъоло аст ва маърифати ҳазрати Илоҳият, ки

муштамил аст бар малоика ва кутуб ва расул ва шароеъ ва анбиё ва тадбири мулук ва малакут ва дунёву охират ва сиддиқон ва анбиё маҳбуб аз онанд, ки эшонро дар ин маълум камоле ҳаст, **дуввум** бо қудрат ояд, чун қудрати эшон бар ислоҳи нафси худ ва ислоҳи бандагони Худои таъоло ва сиёсати эшон ва ба низом доштани мамлакати дунё ва низоми ҳақиқати дин, **сеюм** бо танзиҳ ояд ва покӣ аз айб ва нуқс ва хабоиси ахлоқи ботин ва маҳбуб аз эшон ин сифот аст, на афъоли эшон, ки ҳар феъл, ки на ба сабаби ин сифот бувад, он маҳдуд набувад: чун феъле, ки ба нифоқ бувад ё ба ғафлат бувад, пас ҳар кӣ бад-ин сифот ба камолтар бувад, дӯстии вай зиёдат бувад ва аз ин аст, ки масалан сиддиқро аз шофеъӣ дӯсттар дорад ва пайғомбарро аз сиддиқ дӯсттар дорад. Ва акнун дар ин се сифат нигоҳ кун, то Худои таъоло мустаҳаққи ин дӯстӣҳаст ва вайро ин сифот ҳаст: ҳеч салимдил нест, ки на ин миқдор донад, ки илм аввалин ва охирин аз одамиён ва фariштагон дар ҷанби илми Ҳақ таъоло, то чиз аст ва ҳамаро гуфтааст: «Ва мо автитум мина-*л*-ъилми илло қалилан», балки ҳамаи олим, агар фароҳам оянд, то аҷоиби ҳикмати вай дар офариниши мӯрча бадонанд, натавонанд: ва он қадар, ки донанд аз вай донанд, ки дар эшон биёфарид, чунон ки гуфт: «Халақа-*л*-инсона ъалламаҳу-*л*-байона»[1] ва он гоҳ улуми халқ мутаноҳӣ аст ва илми вай бениҳоят, бо он чӣ изофат гирад? Ва илми халқ аз вай аст, пас ҳама илм вай аст ва илми вай аз халқ нест, аммо агар дар қудрат нигарӣ, қудрат низ маҳбуб аст ва бад-ин сабаб шуҷоати Алиро дӯст доранд ва сиёсати Умарро, ки он навъе аз қудрат аст ва қудрати ҳамаи халқ дар ҷанби қудрати Ҳақ таъоло чи бошад, балки ҳама оҷизанд, илло он қадар, ки вай эшонро қудрат дод ва чун ҳамаро аз он оҷиз кард, ки агар магасе аз эшон чизе бирабояд, бознатавонанд ситад, ҳама оҷиз бошанд, пас қудрати вай бениҳоят аст, ки осмону замин ва ҳар чӣ дар миёни он аст, аз ҷинну инс ва ҳайвон ва набот, ҳама аз қудрати вай аст ва бар амсоли ин илм ғайри ниҳоят қодир аст, пас чӣ гуна раво бувад, ки ба сабаби қудрат дигареро ҷуз вай дӯст доранд? Аммо сифати танзиҳ ва покӣ аз уюб, одамиро камоли ин куҷо тавонад буд? Ва аввал нуқсони вай он аст, ки банда аст ва ҳастии вай ба вай нест, балки офаридааст ва чӣ нуқс бувад беш аз ин ва он гоҳҷоҳил аст ба ботини хеш, то ба чизе дигар чи расад, агар як рагро дар димоғи вай халал расад, девона шавад ва надонад, ки сабаб чист ва бошад, ки илоҷи он пеши вай бувад ва надонад ва аҷзи вай ва ҷаҳли вай, чун ҳисоб баргирӣ, ки чанд аст, илм ва қудрати вай дар он мухтасар гардад, агарчи Сиддиқ аст ва агарчи пайғомбар аст, пас пок аз уюб он аст, ки

---

[1] Одамиро офарид ва сухан гуфтанро ба вай омӯхт.

илми вай бениҳоят аст, ки кудурати ҷаҳлро ба вай роҳ нест ва қудрати вай ба камол аз он аст, ки ҳафт осмону замин дар қабзаи қудрати вай аст ва агар ҳамаро ҳалок кунад, дар бузургӣ ва подшоҳии вай ҳеч нуқсон набувад ва агар сад ҳазор олами дигарро дар як лаҳза биёфаринад, тавонад ва як зарра бар азамати вай зиёдат нашавад, ки зиёдатро бад-он роҳ нест, балки нуқсон худ дар ҳаққи вай мумкин нест, пас ҳар кӣ вайро дӯст надорад, балки дигареро дӯсттар дорад, аз ғояти ҷаҳл аст ва ин дӯстӣ ба камолтар аз он, ки ба сабаби эҳсон бувад: ки он ба зиёдат ва нуқсони неъмат меафзояд ва мекоҳонад ва чун сабаб ин бувад, дар ҳама аҳвол ишқи вай ба камол бувад ва барои ин бувад, ки ба Довуд алайҳиссалом ваҳй омад, ки дӯсттарини бандагони ман касе аст, ки маро на барои бим ва тамаъ парастад, валекин то ҳақ рубубияти ман гузорда бошад: ва дар Забур аст, ки: кист золимтар аз он ки маро барои биҳишту дӯзах парастад, агар биҳишту дӯзах наёфаридаме, мустаҳаққи тоат набудаме?

**Сабаби панҷум** дар дӯстии муносиб аст ва одамиро низ бо Ҳақ таъоло муносибате хос ҳаст, ки «қули-р-руҳу мин амри рабби» ишорат бад-он аст ва инналлоҳа халақа Одама ъало суратиҳи, ишорат бад-он аст ва ин, ки гуфт: «Бандаи ман ба ман тақарруб мекунад, то вайро дӯст гирам, чун ӯро дӯст гирифтам, самъи вай бошам ва басару забони вай бошам» ва ин, ки гуфт: «Маризту фалам таъидни» ё Мӯсо, бемор шудам, ба аёдат наёмадӣ, гуфт: «Ту худованди оламӣ, чи гуна бемор шавӣ?» Гуфт: «Фулон банда бемор буд, агар вайро аёдат кардӣ, маро аёдат карда будӣ». Ва ҳадиси муносибати сурати Одам бо ҳазрати Илоҳият дар унвони китоб баъзе шарҳ карда омадааст ва он дигар маъонӣ дар кутуб шарҳ натавон кард, ки афҳоми халқ тоқати он надорад, ки зиракон бисёр дар ин ба сар даромадаанд: баъзе ба ташбеҳ афтодаанд, ки пиндоштаанд сурат ҷуз сурати зоҳир набошад ва баъзе ба ҳулул ва иттиҳод афтодаанд ва фаҳми он ҳама душхор бувад.

Ва мақсуд он аст, ки чун асбоби дӯстӣ донистӣ, бидонӣ, ки ҳар дӯстӣ, ки ҷуз дӯстии Ҳақ таъоло аст, аз ҷаҳл аст ва бад-ин салимдилӣ он мутакаллим бишиносӣ, ки гуфт: «Ҷуз ҷинси худро дӯст натавон дошт, чун вай ҷинси мо нест, дӯстӣ мумкин нест». Пас, маънии дӯстӣ фармонбардорӣ бувад, ки ин бечораи аблаҳ аз дӯстӣҷуз шаҳват, ки занонро ба дӯст доранд, фаҳм накардааст ва шак нест, ки ин шаҳват муҷонисат хоҳад, аммо ин дӯстӣ, ки мо шарҳ кардем, ҷамолу камоли маъонӣ аст, на муҷонисат дар сурат, ки он ки пайғомбарро дӯст дорад, на бад-он дорад, ки вай низ ҳамчун вай сару рӯй ва дасту пой дорад, балки аз он ки дар маъонӣ муносибат дорад, ки вай низ ҳамчун вай ҳай ва олим ва

мурид ва мутакаллим ва самеъ ва басир аст ва ин сифот дар вай ба камол аст ва асли ин муносибат ин ҷо низ ҳаст, валекин тафовут дар камоли сифот бениҳоят аст ва ҳар табоуд ва дурӣ, ки аз зиёдати камол хезад, дӯстӣ кунад, аммо асли дӯстиро, ки бинобар муносибат бувад, мунқатеъ накунад ва ҳама кас бад-ин қадар муносибат муқаррар оянд ва бишиносанд, агарчи он, ки сирр ва ҳақиқати муносибат аст, ки инналлоҳа таъоло халақа Одама ъало суратиҳи нашиносанд.

### (Пайдо кардани он ки ҳеч лаззат чун лаззати дидори Ҳақ таъоло нест)

**Бидон, ки** ин мазҳаби ҳама мусулмонон аст ба забон, валекин агар аз хештан таҳқиқи ин ҷӯянд, то дидор чизе, ки ба ҷиҳат[1] набувад ва шаклу лавн надорад, чи лаззат дорад, ин надонанд, валекин забон иқрор медиҳанд аз бими он ки дар шаръ омадааст, валекин дар ботини вай ҳеч шавқ набувад, бад-он ки он чи надонад, бад-он муштоқ чун бошад? Ва ҳарчанд таҳқиқи ин сирр дар китоб душхор бувад, лекин мо ба ишорате мухтасар таъриф кунем: бидон, ки ин бар чаҳор асл аст: **яке** он ки бидонӣ, ки дидори Худои таъоло аз дидори ҳар чӣҷуз вай аст, хуштар ва **дуввум** он ки бидонӣ, ки маърифати Худои таъоло аз маърифати ҳар чӣҷуз вай аст, хуштар ва **сеюм** он ки бидонӣ, ки дилро дар илм ва маърифат роҳат ва хушӣ аст, бе он ки танро ва чашмро дар он насиб бувад, **чаҳорум** он ки бидонӣ, ки хушӣ, ки аз хосияти дил бувад, аз ҳар хушие, ки аз чашму гӯш ва ҳавосро бошад, ғолибтар ва қавитар, чун ин ҳама бидонӣ, ба зарурат маълум шавад, ки мумкин нест, ки хуштар аз дидори Ҳақ таъоло чизе бувад.

### Асли аввал
### (Он ки роҳати дил дар маърифат бишиносӣ, ки вайро андар он лаззате аст бетан)

**Бидон, ки** дар одамӣқувватҳо ниҳодаанд ва ҳар якеро барои коре офаридаанд ва муқтазои табъ, ки вайро андар он лаззати вай аст ва лаззати вай дар муқтазои табъи вай аст: чунон ки қуввати хашмро барои ғалаба ва интиқом офардиааст ва лаззати вай дар он аст ва қуввати самъ ва басар ва дигарро бад-ин қиёс кун, ки ин ҳар яке лаззате дорад ва ин

[1] Тараф, макон.

лаззот мухталифанд, ки лаззати мубошират мухолифи лаззати хашм рондан аст ва низ тафовут аст дар қувват, ки баъзе қавитар аст, ки лаззати чашм аз суратҳо, некӯғолибтар аст аз лаззати бинӣ аз бӯйҳо хуш; ва дар дили одамӣ низ қуввате офаридаанд, ки онро ақл гӯянд ва нур гӯянд ва онро барои маърифат ва илм чизҳо офаридаанд, ки дар хаёл ва ҳис наёяд ва табъи вай низ он аст ва лаззати вай дар он аст, то бад-он бидонад, ки ин олам офаридааст ва вайро ба мудаббире ҳаким ва қодир ҳоҷат аст ва ҳамеша ба ӯқоим аст ва ҳамчунин сифоти сонеъ ва ҳикмати вай дар офариниш бидонад ва ин ҳама дар ҳиссу хаёл наёяд, балки санъатҳои борик бад-ин қувват бидонад ва истинбот кунад, чун ниҳодани асли сухан ва ниҳодани китобат ва ниҳодани ҳандаса ва уламои дигари борик, вайро дар ин ҳама лаззат бувад, то агар бар вай сано кунанд, ба илми чизе андак ва ҳақир шод шавад ва агар гӯянд, надонад, ранҷур шавад, ки илми камоли худ шиносад, балки агар бар сари шатранҷ бинишинад, вайро гӯянд, ки таълим макун ва бо вай шартҳо бисёр биравад, тоқати он надорад, ки аз шодӣ ва лаззати он миқдор илм хасис бетоқат бувад ва хоҳад, ки бад-он тафохур кунад ва чӣ гуна илм хуш набошад ва илм бад-он тафохур накунад? Ва илм сифати Ҳақ таъоло аст — ва чӣ чиз бошад наздики одамӣ хуштар аз камоли вай? Ва чи камол бувад азимтар аз камоле, ки ба сифати Ҳақ таъоло ҳосил ояд? Пас, бад-ин асл бидонистӣ, ки дар ҷумла дилро аз маърифат лаззатест, ки чашмро ва танро дар он насиб набошад.

### Асли дуввум
### (Он ки лаззати илм ва маърифат, ки ба дил бувад аз лаззати маҳсусот ва лаззати шаҳват қавитар бувад)

**Бидон, ки**ҳар кӣ шатранҷ мебозад ва ҳама рӯз нон нахӯрда, вайро гӯянд, нон мехӯрад, нахӯрад ва ҳамчунон мебозад, то бидонем, ки лаззати вай дар шатанҷқавитар ва беҳтар аст аз нон хӯрдан ва бад-ин сабаб онро тақдим кард, пас қуввати лаззат бад-он шиносем, ки чун ҳар ду фароҳам оянд, якеро тақдим кунад. Чун ин бидонистӣ, бидон, ки ҳар кӣ оқилтар лаззати қувватҳои ботин бар вай муставлитар: чи агар оқилро мухаййар кунанд миёни он, ки лавзина ва мурғбирён хӯрад ё коре бикунад, ки дар он душмане мағлуб шавад ва раёсате вайро мусаллам гардад, албатта раёсат ва ғалаба ихтиёр кунад, магар ки ҳанӯз назари вай тамом нашуда бошад, чун кӯдак, ки мард нашуда ё маътуҳ[1], пас он касро, ки ҳам

[1] Сафеҳ, беақл.

шаҳвати таом бошад ва ҳам шаҳвати ҷоҳу раёсат ва талаби ҷоҳ фаро пеш дорад, бидонем, ки ин лаззат қавитар аст; ҳамчунин олимро, ки илми ҳисоб хонад ё ҳандаса ё тиб ё илми шариат ё он чи бошад, вайро дар он лаззате бошад, чун ноқис набувад ва ба камол бувад, он бар ҳама тақдим кунад, магар ки дар илм ноқис бувад ва лаззати он тамом наёфта, пас бад-ин маълум шуд, ки лаззати илм ва маърифат аз ҳама лаззатҳои дигар ғолибтар аст, лекин касеро, ки ноқис набувад ва ҳар ду шаҳват дар вай офарида бошанд. Ки агарчи кӯдак лаззати гавз бохтан бар лаззати мубошират ва лаззати раёсат тақдим кунад, мо дар шак наюфтем, ки ин аз нуқсони вай аст, ки вайро он шаҳват нест, ба далели он ки чун ҳар ду шаҳват фароҳам ояд, он тақдими кунад, ки назди ӯ беҳтар аст.

## Асли сеюм
## Он ки маърифати Ҳақ таъоло аз ҳама маърифатҳои дигар хуштар аст

Чун бидонистӣ, ки илму маърифат хуш аст, шак нест, ки баъзе аз улум хуштар аст, ки ҳарчанд маълум бузургтар ва шарифтар илми вай хуштар: ки илми ниҳодани шатранҷ аз илми бохтани шатранҷ хуштар ва илми сиёсати мамлакат ва вазорат аз илми дарзӣ ва барзгарӣ хуштар, пас илми маънии шаръ ва асрори он аз илми наҳв ва луғат хуштар ва асрори кори вазир дар вазорат бидонистан аз донистани корҳои аҳли бозор хуштар ва асрори султон донистан аз асрори вазир донистан хуштар, пас ҳарчанд маълум шарифтар илми вай лазизтар ва хуштар; пас нигоҳ кун, ки дар вуҷуди ҳеч чиз шарифтар ва бокамолтар ва боҷамолтар аз худованди олам, ки офаридгори ҳама камолҳо ва ҷамолҳо вай аст, ҳаст? Ва тадбири ҳеч султон дар нигоҳдошти мамлакати худ чун тадбири вай дар малакути осмону замин ва низоми кори ин ҷаҳон? Ва ҳеч ҳазрат некӯтар ва бокамолтар аз ҳазрати Илоҳият ҳаст?! Пас, чӣ гуна мумкин бувад, ки назораи чиз хуштар аз назораи ин ҳазрат бошад — агар касеро чашми он бошад — ё донистани асрори мамлакате хуштар аз донистани асрор ин мамлакат бошад?

Пас, бад-ин маълум шуд, ки маърифати Ҳақ таъоло ва маърифати сифоти вай ва маърифати малакут ва мамлакати вай маърифати асрори вай аз ҳамаи маърифатҳо хуштар, ки маълуми ин маърифат аз ҳама шарифтар ва ин гуфтан лаҳн[1] аст ва хато, ки ҳеч чизи дигарро чун бо вай изофат кунӣ, истиҳқоқи он намонад, ки шариф гӯӣ ё тавонӣ гуфтан, ки ин

---

[1] Хато, ғалат.

шарифтар, пас ориф дар ин ҷаҳон ҳамеша дар биҳиште бошад, ки «ъарзуҳо каъарзи-с-самовоти ва-*л*-арзи»[1], балки бештар бувад, ки паҳнои осмону замин мутаноҳӣ аст ва майдони маърифат мутаноҳӣ нест ва бӯстоне, ки тамошогоҳи орифон аст, канора надорад ва осмону замин канора дорад ва меваҳои ин бӯстон на мақтуъ бувад ва на мамнӯъ, балки бардавом: ва «қутуфуҳо дониятун»[2] бувад, ки наздиктар аз чизе, ки ҳам аз зоти вай бувад чи бошад? Ва музоҳимат ва ғал ва ҳасадро бад-ин роҳ набувад, ки ҳарчанд ориф бештар бувад, унс бештар бошад ва чунин биҳишт бувад, ки ба бисёрии аҳли вай танг нашавад, балки фарохтар шавад.

**Асли чаҳорум**
**(Он ки лаззати назар аз лаззати маърифат бештар)**

**Бидон, ки** донистанӣ бар ду қисм аст: баъзе он аст, ки дар хаёл ояд, чун алвон ва ашкол ва баъзе ақл вайро дарёбад ва дар хаёл наёяд, чун Ҳақ таъоло ва сифоти вай, балки чун баъзе аз сифоти ту чун қудрат ва илму иродат ва ҳаёт, ки ин ҳамаро чӣ гунагӣ нест, дар хаёл наёяд, балки хашм ва ишқ ва шаҳват ва дарду роҳат ва ин ҳама чӣ гунагӣ надорад ва дар хаёл наёяд, ақл ҳамаро дарёбад; ва ҳар чӣ дар хаёл ояд, идроки ту онро бар ду дараҷа аст: яке он ки дар хаёл ҳозир ояд, чунон ки гӯӣ, ки дар вай менигарӣ ва ин ноқистар аст ва дигар он ки дар чашм ояд ва ин комилтар аст, лоҷарам лаззат дар дидори маъшуқ беш аз он аст, ки лаззат дар хаёли вай, на аз он ки дар дидор сурате дигар аст, мухолифи он ё некӯтар аз он, балки ҳамон аст, валекин равшантар аст, чунон ки аз маъшуқ ба вақти чоштгоҳ лаззат беш ёбӣ аз он ки ба вақти субҳ баромадан, на аз он ки сурат мегардад, валекин аз он ки равшантар шавад, ҳамчунин он чи дар хаёл наёяд ва ақл онро дарёбад, ду дараҷа дорад, якеро маърифат гӯянд ва раъйи ин дараҷае дигар аст, ки онро руъят ва мушоҳида гӯянд ва нисбати он бо маърифат дар камоли равшанӣҳамчун дидор аст бо хаёл, балки чашм ҳиҷоб аст аз дидор, ки на аз хаёл, то аз пеш барнахезад, он мушоҳида мумкин нагардад, ҳамчунин алоқаи одаме бо ин тан, ки мураккаб аст аз обу хок ва машғули вай ба шаҳавоти ин олам, ҳиҷоб аст аз мушоҳида на аз маърифат ва то ин ҳиҷоб барнахезад, мушоҳида мумкин нагардад ва аз ин гуфт Мусоро алайҳиссалом : «Лан таронӣ»[3], пас чун

[1] Биҳиште, ки паҳнои он чун паҳнои осмонҳо ва замин аст.
[2] Меваҳои он дар дастрас аст.
[3] Ҳаргиз маро нахоҳӣ дид.

мушоҳида тамомтар аст ва равшантар, лобуд лаззати он бештар, ҳамчунон, ки дар дидор ва хаёл.

Ва **бидон, ки**ҳақиқат он аст, ки ҳамин маърифат аст, ки дар он ҷаҳон ба сифате дигар шавад, ки бо аввал ҳеч наздикӣ надорад, чунон ки нутфа, ки мардуме шавад ва донаи хурмо, ки дарахте шавад ва ба камол расад ва бо ин гардиш бағоят равшан шавад ва онро мушоҳида ва назару дидор гӯянд: чи дидор иборат аст аз камоли идрок ва ин мушоҳида камоли ин идрок аст ва барои он аст, ки ин мушоҳида ҷиҳат[1] иқтизо накунад, чунон ки маърифат дар ин ҷаҳон ҷиҳат иқтизо накард. Пас, тухм дидори маърифат аст ва ҳар киро маърифат нест, аз дидор маҳҷуб аст. Ҳиҷоби абадӣ, ки ҳар кӣ тухм надорад, заръ сурат набандад ва ҳар киро маърифат тамомтар, мушоҳида тамомтар, пас гумон мабар, ки ҳама халқ дар дидор ва лаззати дидор баробар бошанд, балки ҳар касеро бар қадри маърифати вай бувад ва «Инналлоҳа йатаҷалло ли-н-носи омматан ва ли-Абибакрин хоссатан»[2] ин бувад, на он ки вай танҳо бинад ва дигарон набинанд, балки он ки вай бинад, дигарон худ набинад, ки он ҳосили вай бувад, ки тухми он маърифате бувад, ки дигарон надоштанд ва он ки гуфт: «Фазли Абӯбакр на ба намозу рӯза бисёр аст, валекин бад-он сирр, ки дар дили вай қарор гирифтаст», он сирр навъе аз маърифат аст ва тухми он дидор аст, ки хосагии вайро хоҳад буд. Пас, тафовути дидори халқ бо он ки дидори халқ якест, чун тафовути суратҳо бувад, ки дар оинаҳои мухталиф падидор ояд аз як сурат: ки баъзе кеҳ бувад ва баъзе меҳ ва баъзе равшантар ва баъзе ториктар ва баъзе кӯж ва баъзе рост, то бувад, ки дар кажжӣ ба ҷое расад, ки некӯ зишт намояд, чун сурати некӯ дар паҳно ва дарозии шамшер, ки боз он ки хуш бошад, низ нохуш ва кареҳ бувад ва ҳар кӣ оинаи дили хеш бад-он олам барад ва торик бувад ё каж, он чи роҳати дигарон бошад ҳам он ба айни сабаби ранҷи вай гардад; пас гумон мабар, ки он лаззат, ки пайғомбарон ёбанд, аз дидори дигарон биёбанд ва он чи олимон ёбанд, дигарон аз авом биёбанд ва он чи олимони муттақӣ ва муҳиб ёбанд, олимони дигар биёбанд ва тафовут миёни орифе, ки дӯстии Ҳақ таъоло бар вай ғолиб бувад ва миёни орифе, ки дӯстӣ бар вай чунон ғолиб набувад, дар лаззат бувад на дар дидор, ки ҳар ду яке бинанд, ки тухми дидор маърифат аст ва тухми ҳар ду баробар аст, валекин масали эшон чун ду кас бошад, ки дидори чашми эшон баробар бувад, некӯиро бинанд, валекин яке ошиқ бувад ва дигар набувад, лобуд лаззати ошиқ беш бувад ва агар яке ошиқтар бувад,

[1] Ҷо ва макон.

[2] Худованди таҷаллӣ барои мардум ба таври умум ва барои Абубакр ба шакли хос.

лаззати вай бештар бувад. Пас, маърифат дар камоли саодат кифоят нест, то муҳаббат бо он набувад ва муҳаббат бад-он ғолиб шавад, ки муҳаббати дунё аз дили вай пок шавад ва ин ҷуз ба зӯҳду тақво ҳосил наёяд, пас орифи зоҳидро лаззат комилтар бувад.

### – ФАСЛ –
### (Тафовути лаззати дидор бо лаззати маърифат)

**Ҳамоно**, ки гӯӣ, ки агар лаззати дидор аз ҷинси маърифат аст, ин пас лаззате нест ва ин аз он гӯӣ, ки аз лаззоти маърифат худ хабар надорӣ, лекин бошад, ки сухане чанд ба ҳам бозниҳода бошӣ ва ёд гирифта бошӣ аз китобе ё аз касе биёмӯхта ва онро маърифат ном карда, ба ҳеч ҳол аз он лаззат наёбӣ ва бидон, ки касе таринаеро[1] лавзинае ном кунад, вай аз он лаззати лавзинае наёбад. Аммо он ки ҳақиқати маърифат бичашад, дар он чандон лаззат ёбад, ки агар дар ин ҷаҳон биҳишт ба иваз вайро диҳанд, маърифат дӯсттар дорад, чунон ки оқил лаззати салтанат аз лаззти фарҷу шикам дӯсттар дорад, аммо агарчи лаззати маърифат азим аст, валекин бо лаззати дидори охират ҳеч наздикӣ надорад; ва ин худ ба мисоле фаҳм тавон кард: ошиқе тақдир кун, ки дар маъшуқ мениград ба вақти субҳ, ки ҳанӯз равшан нашудааст, ба вақте, ки ишқ бар вай заиф бувад ва шаҳват ноқис ва дар ҷомаи вай каждуму занбӯр бувад, вайро мегазад ва боз он низ ба корҳои дигар машғул бувад ва аз ҳар чизе меҳаросад, шак нест, ки лаззати вай заиф бувад, пас агар ногоҳ офтоб барояд ва бағоят равшан шавад ва шаҳвату ишқи вай бағоят қавӣ шавад ва машғалаву ҳарос аз дили вай бишавад ва аз дарди занбӯр халос ёбад, лаззате азим ёбад, ки боз он ки аз пеш бувад, ҳеч наздикӣ надорад, ҳоли ориф дар дунё чунин аст ва торикӣ мисоли заъфи маърифат аст дар ин ҷаҳон, ки гӯӣ, ки аз паси парда берун наменагардад ва заифии ишқ сабаби нуқсони одамист, ки то дар ин ҷаҳон бувад, ноқис бувад ва он ишқ ба камол нарасад ва каждуму занбӯр мисли шаҳавоти дунёст ва ғаму андӯҳ ва ранҷ, ки мебошад, ин ҳама мушавваши лаззати маърифат аст ва машғалаву ҳарос мисли андешаи зиндагонӣ ва маъшият ва ба даст овардани қувват ва амсоли ин аст ва ба марг ин ҳама бархезад ва шаҳвати дидор тамом шавад ва пӯшидагӣ ба кашф бадал шавад ва ғаму андӯҳу машғалаи дунё мунқатеъ шавад ва бад-ин сабаб он лаззат бағояти камол расад, агарчи бар қадри маърифат беш набувад ва чунон ки лаззате, ки гурусна ёбад аз бӯи таом бо лаззати хӯрдан муносибат надорад, лаззати маърифат бо

---
[1] Хуроки фақиронае, ки аз нони хушке ва сабзӣ ва адвия ва сирка созанд.

дидор ҳамчунин бувад.

**– ФАСЛ –**
**(Чашми охират на чун чашми дунё бувад)**

**Ҳамоно** гӯӣ, ки маърифат дар дил бувад ва дидор дар чашм, ин чӣ гуна бувад? Бидон, ки дидорро дидор аз он гуфтаанд, ки ба камол расидани хаёл бувад, на бад-он ки дар чашм бувад, ки агар дидор дар пешонӣ офаридандӣ, ҳам дидор будӣ, пас дар ҷои вай овехтан фузул бувад, балки чун лафзи дидор омадааст ва зоҳири он чашм аст, бояд ки эътиқод кунӣ, ки дар охират чашмро андар он насиб бувад ва бидонӣ, ки чашми охират на чун чашми дунё бувад: ки ин чашм ҷуз ба ҷиҳат набинад ва он чашм бе ҷиҳат бинад ва беш аз ин раво нест, оммиро, ки аз ин гӯяд ва баҳс кунад, ки ин бар қадри қуввати вай нест: ки дурудгарӣ кори бӯзина нест. Ва ҳар донишманд, ки ранҷ дар фиқҳу ҳадис ва тафсир бурдааст, дар ин маънӣҳам оммӣ аст ва ин на кори вай аст, балки он ки ранҷ дар калом бурдааст, ҳам дар ҳақиқати ин оммист, чи мутакаллими шаҳна ва бадрақаи оммист, то он ҷо оммӣ эътиқод кардааст, вай ба ҳадис бар вай нигоҳ дорад ва шарри мубтадеъ аз вай дафъ мекунад ва роҳи он дар ҷадал бидонад, аммо маърифат худ гӯӣ дигар аст ва аҳли он гурӯҳе дигаранд ва чунин сухан на дархӯри ин китоб аст, он авлотар, ки бад-ин иқтисор кунем.

**– ФАСЛ –**
**(Лаззати маърифат ва дӯстии Худойро**
**чи гуна метавон ба даст овард)**

**Ҳамоно** гӯӣ, ки лаззате, ки лаззати биҳишт дар он фаромӯш шавад, ҳеч гуна наздики ман сурат намебандад — ҳарчанд, ки сухан бисёр дар ин бигуфтаанд — тадбири ман чист, то агар он лаззат набувад, боре имон бад-он ҳосил ояд? Бидон, ки илоҷи ин чаҳор чиз аст:

**Яке он, ки** — ин ба суханҳо, ки гуфта омад, тааммул кунӣ ва дар вай бисёр андеша кунӣ, то магар маълум шавад, ки ба як роҳ, ки сухане дар гӯш бигузарад, дар дил фурӯ наёяд.

**Дуввум он, ки** — бидонӣ, ки сифоти одамӣ дар шаҳват ва лаззат ба як роҳ наёфаридаанд: **аввал** шаҳвати кӯдак дар хурдан бувад ва ҷуз он надонад, чун понздаҳсола шуд, лаззату шаҳвати занон дар вай падидор ояд, то ҳамаро талаби он фурӯ гузорад, чун наздики бист сол шуд, лаззати

раёсату тафохур ва такосур ва талаби ҷоҳ дар вай падид ояд ва ин охири дараҷоти лаззоти дунёст, чунон ки дар Қуръон гуфт: «Иннамо-л-ҳайоту-дунйо лаъбун ва лаҳвун ва зийнатун ва тафохурун байнакум ва такосурун фи-л-амволи ва авлоди», пас чун аз ин бигузарад, агар дунё ба ҷумлагӣ ботини вайро табоҳ накунад ва дили вай бемор нагардонад, лаззати маърифати илм ва офаридгори олам ва асрори мулку малакут дар вай падид ояд ва чунон ки ҳар чӣ бозпас бувад, гузашта дар он мухтасар бувад; ин низ ҳама дар он мухтасар шавад ва лаззати биҳишт, лаззати шикаму фарҷ ва чашм беш нест, ки дар бӯстоне тамошо мекунад ва таом мехӯрад ва дар сабза ва оби равон кӯшкҳои нигорин менигарад ва ин шаҳват худ дар ин ҷаҳон дар ҷанби шаҳвати риёсату истило ва фармон додан ҳақиру мухтасар шавад, то ба маърифат чи расад: ки рӯҳбон бошад, ки савмиъа бар хештан зиндон кунад ва қуввати хеш бо қадри нахӯде оварад дар шараҳи ҷоҳ ва қабулу лаззати он, пас вай лаззати ҷоҳ аз биҳишт дӯсттар медорад, ки биҳишт аз лаззати фарҷу шикам ва чашм нест. Пас, лаззати ҷоҳ, ки ҳама шаҳавотро мухтасар бикард, дар лаззати маърифат фурӯ шавад ва бад-ин ҳама имон дорӣ, ки бад-ин ҳама расидаӣ ва кӯдак, ки ба шаҳвати ҷоҳ нарасида бошад, бад-ин имон надорад ва агар хоҳӣ, ки вайро лаззати раёсат маълум кунӣ, натавонӣ кард. Ориф дар дасти ту ва нобиноии ту ҳамчунон аст, ки ту дар дасти кӯдак, валекин агар андак моя ақл дорӣ ва тааммул кунӣ, ин пӯшида намонад.

**Илоҷи сеюм** — он ки дар аҳволи орифон назора кунӣ ва сухани эшон бишунавӣ, ки муханнас ва анин[1], агарчи аз шаҳвати мубоширaт ва лаззати он хабар надорад, лекин чун мардон мебинад, ки ҳар чӣ доранд дар талаби он харҷ мекунанд, вайро илми зарурӣҳосил ояд, ки эшонро лаззате ва шаҳвате аст беруни ин ки вайрост. Робиа зане буд, бо вай ҳадиси биҳишт карданд, гуфт: «Алҷору сумма-д-дору — аввал худованди сарой, он гоҳ сарой». Ва Абӯсулаймони Доронӣ мегӯяд, ки: «Худои таъоло бандагонанд, ки бими дӯзах ва умеди биҳишт эшонро аз Худой машғул накунад»; ва яке аз дӯстони Маъруфи Кархӣ бо вай гуфт, ки: бигӯй он чист, ки туро аз дунё ва аз халқ чунин нуфур кардааст ва ба ибодат машғул гаштаӣ, бими марг аст ё бими дӯзах ва умеди биҳишит? Гуфт: «Ин чист? Подшоҳе, ки ин ҳама ба дасти вай аст, агар дӯстии вай бичашӣ, ин ҳама фаромӯш кунӣ ва агар туро бо вай маърифат ва ошноӣпадид ояд, аз ин ҳама нанг дорӣ. Бушри Ҳофиро ба ҷавоб диданд, вайро гуфтанд, ки: Абӯнасри Тимор ва Абдулваҳоби Варроқро кор чӣ гуна аст? Гуфт: «Ин соат эшонро дар биҳишт бигузоштам, таоми биҳишт

[1] Касе, ки кори мардӣ аз ӯ сохта нест.

ҳамехӯранд, гуфтанд: ва ту чӣ? Гуфт: «Худои таъоло донист, ки маро ба таом ва шароби биҳишт рағбате нест, маро дидори хеш бидод. Ва Алӣ ИбнулМуваффақ мегӯяд, ки: биҳиштро ба хоб дидам ва халқ таоми бисёр ҳамехӯранд ва фариштагон аз ҳама таййиботи таом дар даҳони эшон мениҳоданд ва якеро дидам дар пеши ҳазиратулқудс чашм аз сар бияфтода ва мабҳут менигарид, Ризвонро гуфтам, ки: ин чист? Гуфт: «Маъруфи Кархӣ аст, ки ибодати вай на аз бими дӯзах кард ва на ба умеди биҳишт кард, вайро назар мубоҳ бикардааст». Ва Абӯсулаймони Доронӣ мегӯяд: «Ҳар кӣ имрӯз ба хештан машғул аст, фардо ҳам чунин бувад». Ва Яҳё ибни Муоз мегӯяд: «Як шаб Боязидро дидам, аз намози шом ва намози хуфтан фориғ шуд, то бомдод бар сари ду пой нишаста, пошна аз ҷой баргирифта ва чашм аз сар мабҳутвор хира бимонда, ба охир саҷдае дароз бикард ва сар бароварду гуфт: бор Худоё, гурӯҳе туро талаб карданд, эшонро каромот додӣ, то бар об рафтанд ва дар ҳаво париданд ва ман ба ту паноҳам аз он ва гурӯҳеро ганҷҳои замин додӣ ва гурӯҳеро он бидодӣ, ки ба як шаб масофати бисёр бирафтанд ва хушнуд шуданд ва ман ба ту паноҳам аз ин, пас бознигарид, маро дид, гуфт: ё Яҳё, ин ҷоӣ?» Гуфтам: «Оре», гуфт: «Аз кай боз?» Гуфтам: «Аз дере ва гуфтам, пас чизе аз ин аҳвол бо ман бигӯ». Гуфт: «Он ки туро шояд бигӯям ва гуфт, маро дар малакути аъло ва малакути асфал бигардониданд ва аршу курсӣ ва осмонҳову биҳиштҳо ҳама бигардониданд ва гуфтанд бихоҳ аз ин ҳама ҳар чӣ хоҳӣ, туро диҳем, гуфтам: аз ин ҳама ҳеч нахоҳам», гуфт: «Ту бандаи манӣҳаққо». Ва Абӯтуроби Нахшабиро мурида буд, азим, мустағриқ дар кори хеш, як бор Абӯтуроб вайро гуфт: «Агар Боязидро бинӣ, раво бувад», гуфт: «Ман машғулам аз Боязид», пас чанд бори дигар бигуфт. Мурид гуфт: «Ман худои Боязидро мебинам, Боязидро чӣ кунам?» Абӯтуроб гуфт: «Як бор Боязидро бинӣ, беҳтар аз он ки ҳафтод бор Худойро бинӣ», мурид мутаҳайир бимонд, гуфт: «Чӣ гуна?» Гуфт: «Эй бечора, ту Худойро бинӣ бар миқдори ту туро зоҳир шавад ва Боязидро назди Худои таъоло бинӣ, бар қадри вай бинӣ, мурид фаҳм кард, гуфт: «То биравем», бирафтанд, Боязид дар бешае буд, чун берун омад, пӯстине бошгуна дарпӯшида буд, мурид дар вай нигарид ва як наъра бизад ва ҷон бидод, гуфтам: «Ё Боязид, ба як назарат куштӣ? Гуфт: «На, ки мурид содиқ буд ва дар вай сире буд, ки ошкоро намешуд ба қуввати вай, чун моро бидид, ба як роҳ ошкоро шуд ва заиф буд, тоқат надошт, ҳалок шуд». Ва Боязид гуфт: «Агар хилъати Иброҳим ва муноҷоти Мӯсо ва рӯҳонияти Исо ба ту диҳанд, бозмагард, ки варои он

корҳо дорад». Боязидро дӯсте буд муззакӣ[1], вайро гуфт, се сол аст, то шаб намоз ҳамекунам ва рӯз рӯза медорам ва аз ин ҳар чӣ ту мегӯӣ, маро ҳеч падид намеояд, гуфт: «Агар сесад сол бикунӣ, ҳам падид наёяд», гуфт: «Чаро?» Гуфт: «Зеро, ки ба худ маҳҷубӣ», гуфт: «Илоҷи он чист?» Гуфт: «Натавонӣ кард». Гуфт: «Бигӯ, то бикунам». Гуфт: «Накунӣ». Гуфт: «Охир бигӯй». Гуфт: «Ин соат бирав, наздики ҳаҷҷом шав, то маҳосини ту ҷумла фурӯ сутурад ва бараҳна бибош ва изоре бар миён банд ва тубрае пургавз дар гардан овез ва дар бозор мунодӣ кун, ки ҳар кӯдак, ки силие дар гардан ба ман занад, чандин гавз вайро диҳам ва ҳамчунин наздики қозӣ ва удул шав, ин мард гуфт: «Субҳоналлоҳ, ки ин чист, ки мегӯӣ?!» Боязид гуфт: «Ширк овардӣ бад-ин сухан, ки гуфтӣ субҳоналлоҳ, ки ин аз таъзими хеш гуфтӣ», гуфт: «Чизе дигар бигӯй, ки ин натавонам», гуфт: «Илоҷи аввал ин аст», гуфт: «Ин натавонам», гуфт: «Ман худ гуфтам, ки ин натавонӣ» ва ин аз он гуфт, ки он мард ба кибр ва талаби ҷоҳ машғул ва мағлуб будааст ва ин илоҷи вай бошад.

Ва дар хабар аст, ки ваҳй омад ба Исо алайҳиссалом ки чун дар дили банда нигарам на дунё бинам ва охирати дӯстии хеш он ҷо биниҳам ва мутаваллии ҳифзи вай бошам ва Иброҳими Адҳам гуфт: «Бор худоё, донӣ, ки биҳишт наздики ман пари пашшае наярзад дар ҷанби муҳаббати ту, ки маро арзонӣ доштӣ ва унсе, ки маро ба зикри хеш додӣ. Ва Робиаро гуфтанд: расулро чӣ гуна дӯст дорӣ? Гуфт: «Саъб, валекин дӯстии холиқ маро аз дӯстии махлуқон машғул бикардааст» ва Исоро пурсиданд, ки аз аъмол кадом фозилтар? Гуфт: «Дӯстии Худой ва ризо бад-он чи вай кунад» ва дар ҷумла чунин ахбор ва ҳикоёт бисёр аст ва ба қаринаи аҳволи ин қавм ба зарурат маълум шуд, ки лаззати маърифат ва дӯстии вай аз биҳишт бештар аст, бояд ки андар ин тааммул кунӣ.

### (Пайдо кардани сабаби пӯшидагии маърифати Ҳақ таъоло)

**Бидон, ки** чизе, ки шинохтани вай муттаъаззир шавад, аз ду сабаб бувад: **яке** он ки пӯшида бошад ва равшан набувад ва **дигар** он ки бағоят равшан бошад ва чашм тоқати он надорад ва бад-ин сабаб аст, ки хаффош ба рӯз ҳеч набинад ва ба шаб бинад, на аз он ки ба шаб чизҳо зоҳир аст, лекин ба рӯз бас зоҳир аст ва чашми вай заиф аст, пас душвории маърифати Ҳақ таъоло аз равшанӣ аст, ки азбас равшан аст, дилҳо тоқати дарёфти он намедорад. Ва равшаниву зуҳури Ҳақ таъоло бад-он шиносӣ, ки қиёс кунӣ, ки агар хатте набишта бинӣ ё ҷомае дӯхта,

[1] Худсито — касе, ки аз худ таъриф мекунад.

ҳеч чиз наздики ту равшантар аз қудрату илм ва ҳаёту иродати котиб ва ё дарзӣ набошад, ки ин феъли вай ин сифотро аз ботини вай чунон равшан гардонад, ки илми зарурӣҳосил ояд, агар Худои таъоло дар ҳама олам як мурғ беш наёфаридӣ, ҳар кӣ дар вай нигаридӣ, вайро камоли илму қудрат ва ҷалоли сонеъи вай зарурӣ шудӣ, ки далолати ин аз далолати хат бар котиб зоҳиртар аст, валекин ҳар чӣ дар вуҷуд аст, аз осмону замин ва ҳайвону набот ва сангу кулӯх, балки ҳар чӣ офаридааст ва дар ваҳму хаёл ояд, ҳама як сифат аст, ки гувоҳӣҳамедиҳад, бар ҷамоли сонеъ ва аз бисёрии далел ва равшанӣ пӯшидааст: ки агар баъзе феъли вай будӣ ва баъзе набудӣ, он гоҳ зоҳир будӣ, чун ҳама як сифат шуд, пӯшида шуд ва масали ин он ки ҳеч чиз равшантар аз офтоб нест, ки ҳама чизе ба вай зоҳир шавад, валекин агар офтоб ба шаб фурӯ нашудӣ ва ё ба сабаби соя маҳбуб нашудӣ, ҳеч кас надонистӣ, ки бар рӯи замин масалан нуре ҳаст, ки ҷуз сафедӣ ва сабзӣ ва рангҳои дигар надидандӣ, гуфтандӣ, беш аз ин нест, пас ин ки бидонистанд, ки нур чизест беруни алвон, ки алвон бад-он пайдо шавад аз он бувад, ки ба шаб алвон пӯшида шуд ва дар соя пӯшидатар бувад, аз он ки дар офтоб, пас аз зид вайро бишинохтанд? Ҳамчунин, агар офаридгорро ғайбат ва адам мумкин будӣ, осмону замин бар ҳам афтодӣ ва ночиз шудӣ, он гоҳ вайро ба зарурат бишинохтандӣ, лекин чун ҳама чизҳо як сифат аст, дар шаҳодат ва ин шаҳодат бардавом аст, бас равшан аст, пас аз равшанӣ пӯшида шудааст ва дигар он ки дар кӯдаке ин дар чашм қарор гирифтааст — дар вақте, ки ақли ин набудааст, ки шаҳодати ин бишунавад — чун хӯ фаро кард ва алф гирифт, пас аз шаҳодат огоҳӣ наёбад, магар ҳайвоне ғариб бинад ё биное ғариб, он гоҳ бе ихтиёри вай субоналлоҳ аз даҳони вай биҷаҳад, ки шаҳодати он огоҳӣ ба дили вай диҳад, пас ҳар киро чашм заиф нест, ҳар чӣ бинад аз сунъи ӯ бинад, на аз он ҷинс, ки осмону замин аст, балки аз он бинад, ки сунъи вай аст, чунон ки касе, ки хатте бинад на аз он рӯй, ки хабар аст ва коғаз, ки инчунин касе бинад, ки хат надонад, балки аз он рӯй бинад, ки хат манзум аст, то дар вай котибро мебинад, чунон ки дар тасниф мусаннифро бинад, на хат ва чун чунин шуд, дар ҳар чӣ нигарад, Худойро бинад: ки ҳеч чиз нест, ки на сунъи вай аст, балки ҳама олам таснифу санъати вай аст. Агар хоҳӣ дар чизе нигарӣ, ки на аз вай аст ва на ба вай аст, натавонӣ ва ҳама ба забони фасеҳ, ки онро забони ҳол гӯянд, гувоҳӣ медиҳанд, ба камолу қудрат ва ҷамолу азамати вай ва аз ин равшантар ҳеч чиз нест, валекин аҷзи халқ аз ин аз заъфи эшон аст.

**(Пайдо кардани илоҷи муҳаббат)**

**Бидон, ки** чун муҳаббат бузургтарин мақомот аст, илоҷи вай шинохтан муҳим аст ва ҳар кӣ хоҳад, ки бар некӯӣ ошиқ шавад, тадбири ӯ он бувад, ки рӯй аз ҳар чӣҷуз вай аст, бигардонад, пас бардавом дар вай назора мекунад, чун рӯи вай мебинад ва дасту пой ва мӯи вай пӯшида бувад ва он низ некӯ бувад, ҷаҳди он кунад, то он низ бибинад, то ҳар ҷамол, ки мебинад, майле зиёдат меафтад, чун бад-ин мувозибат кунад, дар вай майле падид ояд, андак ё бисёр, пас муҳаббати Худои таъоло низ ҳамчунин аст:

Шарти аввал он аст, ки рӯй аз дунё бигардонад ва дил аз дӯстии он пок кунад: ки дӯстии ҷуз ҳақ аз дӯстии вай монеъ бувад ва ин чун пок кардани замин бувад аз хору гиёҳ. Он гоҳ талаби маърифати вай кунад, ки ҳар кӣ вайро дӯст надорад, аз он бувад, ки вайро нашиносад, агарчи камолу ҷамол ба табъ маҳбуб аст, то касе, ки Сиддиқ ва Форуқро бишиносад, натавонад, ки эшонро дӯст надорад, ки муҳомид ва муноқиби эшон ба табъ маҳбуб аст ва маърифат ҳосил кардан, чун тухм дар замин ниҳодан аст, он гоҳ бардавом ба зикру фикр дар вай машғул бувад ва ин чун об додан бошад, ки ҳар кӣ ёди касе бисёр кунад, лобуд вайро бо вай унсе пайдо ояд.

Ва бидон, ки ҳеч мӯъмин аз асли муҳаббат холӣ нест, валекин тафовут аз ин се сабаб аст: **яке** он ки дар дӯстӣ ва машғулии дунё мутафовитанд ва дӯстии ҳар чӣ бувад, дар дӯстии дигаре нуқсон оварад ва **дигар** он ки дар маърифат мутафовитанд, ки оммӣ Шофеъиро дӯст дорад, бад-он ки бар ҷумла донад, ки вай олиме бузург аст, валекин фақеҳ, ки аз тафсили улуми вай баъзе хабар дорад, вайро дӯсттар дорад, ки вайро беҳтар шиносад ва **дигар** он ки дар зикру ибодат, ки унс бад-он ҳосил ояд, мутафовит бошанд: пас тафовути муҳаббат аз ин се сабаб хезад. Аммо он ки дӯст надорад, асло он аст, ки вайро надонад асло, ки чунон ки некӯии сурати зоҳир, ба табъ маҳбуб аст, некӯии сурати ботин, ҳамчунин аст. Пас, муҳаббат самарати маърифат аст ва камоли маърифат ҳосил кардан ба ду тариқ бувад: **яке** ба тариқи суфиён ва он муҷоҳида бошад ва ботин софӣ доштан ба зикри давом, то худро ва ҳар чӣҷуз ҳақ аст, фаромӯш кунад, он гоҳ дар ботини вай корҳо падид омадан гирад, ки бад-он азамати Ҳақ таъоло равшан шавад ва чун мушоҳидате гардад ва масали вай чун фурӯ кардани дом бошад, ки то бувад, ки сайде дарафтад ва бувад, ки дарнаяфтад ва бошад, ки муше дарафтад ва бошад, ки бозе ва тафовут дар ин азим аст ва бар ҳасби давлату рӯзӣ бувад. Ва тариқи дигари омӯхтани илм маърифат аст, на илми калом ва илмҳои дигар ва

аввал ин тафаккур бувад, аҷоиби сунъ, чунон ки дар китоби «Тафаккур» ишорат кардем, баъд аз он тараққӣ кунад ва тафаккур дар ҷамолу ҷалоли зоти вай то ҳақоиқи асмо ва сифот вайро макшуф гардад ва ин илме дароз аст, валекин зиракро бад-ин расидан мумкин аст, чун устоде ориф ёбад, аммо балид[1] бад-ин нарасад. Ва ин на чун дом фурӯ кардан аст, ки бошад ки сайд дарафтад ва бошад, ки наафтад, балки ин чун тиҷорату ҳиросат аст ва касб ва чунон аст, ки касе гӯспанде ба даст орад, нарру мода ва дар таносул афканад, аз ин лобуд мол зиёдат шавад, магар ба соиқа ҳалок шавад. Ва ҳаргиз маърифат талаб кунад, ҷуз аз тариқи муҳаббат талаби муҳол мекунад ва ҳар кӣ маърифат ҷуз аз ин ду тариқ талаб кунад, наёбад ва ҳар кӣ пиндорад, ки бе муҳаббати Ҳақ таъоло ба саодати охират расад, ғалат пиндорад, ки охират беш аз он нест, ки ба Худой растӣ ва ҳар кӣ ба чизе расад, агар онро аз пеш дӯст дошта бошад, валекин ба сабаби авоиқ аз он маҳҷуб бувад ва рӯзгор дар шавқи он гузошта бошад, чун бад-он расид ва авоиқ бархезад, дар лаззате азим афтад ва саодат ин бувад ва агар дӯст надошта бошад, ҳеч лаззат наёбад ва агар андак дӯст дошта бошад, андак лаззате ёбад. Пас, саодат бар қадри ишқу муҳаббат бошад ва агар валийозу биллоҳ даруни хеш чунин бикарда бошад, ки ба чизе, ки он аст, зид ошно шуда ва улфу муносибат гирифта, он чи дар охират пайдо ояд, зидди вай бошад ва он ҳалоки вай бувад ва дар ранҷу алам афтад ва он чи дигарон бад-он саид шаванд, вай ба айни он шақӣ шавад ва масали вай чун он канносе бувад, ки ба бозори атторон фурӯшад, аз он ва баҳои хеш бияфтод ва аз ҳуш бишуд, омаданд ва гулобу мушк бар вай мерехтанд ва вай батар мешуд, то яке, ки вақте канносӣ карда буд, он ҷо расид, бидонист боре наҷосати одамӣ дар бинии вай молид, бо ҳуш омаду гуфт: «Ин аст хушбӯӣ!» Пас, ҳар кӣ бо лаззати дунё унс гирифт, то он маъшуқи вай гашт, ҳамчунони он каннос аст ва чунон ки дар бозори атторон, аз он наёбад, балки ҳар чӣ он ҷо бувад, зидди табъи вай бувад ва ранҷи вай аз он зиёдат шавад ва он наҷосат, ки бо он улф гирифта бувад, он ҷо наёбад, дар охират низ аз он шаҳавоти дунё ҳеч наёбад ва он чи он ҷо бошад, ҳама зидди табъ бошад. Пас, сабаби ранҷ ва шақовати вай бувад.

Пас, охират олами арвоҳ аст ва олами ҷамоли ҳазрати Илоҳият аст, ки он ҷо пайдо шавад ва саъид касе аст, ки ин ҷо табъи худро бо он муносибат дода бошад, то он мувофиқи вай бувад ва ҳама риёзатҳову ибодатҳо ва маърифатҳо барои ин муносибат аст, «Қад афлаҳа ман

---

[1] Кундзеҳн — нофаҳм.

закаййаҳо»[1] ин бувад ва ҳама маъсиятҳову шаҳватҳо ва дӯстиҳои дунё, зидди ин муносибат аст, «Ва қад хоба ман дассойаҳо»[2] ин бувад. Ва аҳли басират дар мушоҳидаи ин маъонӣ аз ҳадди тақлид даргузаштаанд ва ин аз сидқи пайғомбар бишинохтаанд, балки сидқ бе мӯъҷиза ба зарурат бад-ин шинохтаанд, чунон ки касе, ки тиб донад, чун сухани табиб бишунавад, ба зарурат бидонад, ки табиб аст ва чун сухани ҳакиме бозорнишин бишунавад, бидонад, ки ҷоҳил аст, пас набиро аз мутанаббии[3] дурӯғзан ба зарурат бад-ин тариқ бишиносад. Ва он гоҳ, он чи ба басирати худ битавонад донист, бештар он аст, ки аз набӣ шиносад ва ин илми зарурӣ аст на чунон илм, ки аз он ҳосил ояд, ки асосаъбон[4] шавад: ки он илм дар хатари он бувад, ки бад-он, ки гусола бонг кунад, ботил шавад, ки ҷудо кардани мӯъҷиза аз сеҳр бад-ин осонӣ набувад.

## (Аломоти муҳаббат)

**Бидон, ки** муҳаббат гавҳаре азиз аст ва даъвои муҳаббат осон аст, пас набояд ки одамӣ гумон барад, ки аз ҷумлаи муҳиббон аст, валекин муҳаббатро нишон ва бурҳон аст, бояд ки аз худ талаб кунад ва он ҳафт аст:

**Аввал — он ки** маргро кореҳ набошад ва расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Ҳар кӣ дидори Худой дӯст дорад, маргро кореҳ набошад». Буятӣ якеро аз зоҳидон гуфт: «Маргро дӯст дорӣ?» Таваққуф кард, гуфт: «Агар содиқ будӣ, дӯст доштӣ»; аммо раво бувад, ки муҳаббат бувад ва кореҳ бувад таъҷили маргро, на асли маргро: ки зоди он ҳанӯз насохта бошад, то сохта кунад ва нишон он бувад, ки дар сохтани зод беқарор бувад.

**Аломати дуввум** — он бувад, ки маҳбуби Ҳақ таъоло бар маҳбуби хеш исор кунад ва ҳар чӣ донад, ки сабаби қурбати вай аст, наздики маҳбуб фурӯ нагузорад ва ҳар чӣ сабаби бӯъди вай аст, аз он дур шавад ва ин касе бувад, ки Худои таъоло ба ҳамаи дил дӯст дорад, чунон ки расул салавотуллоҳу алайҳи — гуфт: «Ҳар кӣ хоҳад, ки касеро бинад, ки Худойро ба ҳамаи дил дӯст дорад, гӯ: дар Солим нигар Мавлои Ҳазифа»; пас агар касе маъсияте кунад, далел накунад бар он ки муҳиб нест, бал бар он ки дӯстии вай ба ҳамаи дил нест ва далел бар ин он, ки Наимонро чанд бор ҳад бизаданд ба сабаби шароб хӯрдан, яке вайро лаънат кард;

[1] ҳар кӣ нафси худро пок кард, растагор шуд.

[2] Ва ҳар кӣ нафсро паст кард, зиён бурд.

[3] Пайғамбари дурӯғин.

[4] Аждарҳо.

расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Лаънат макун, ки вай Худойро ва расулро дӯст дорад». Ва Фузайл гуфт, ки: агар туро гӯянд, Худои таъолоро дӯст дорӣ, хомӯш бош, ки агар гӯи на, кофир шавӣ ва агар гӯи дорам, феъли ту бо афъоли дӯстон намонад.

**Аломати сеюм** — он ки ҳамеша Худои таъоло бар дили вай тоза бувад ва дар он мавлаъ бувад, бе такаллуф, ки ҳар кӣ чизе дӯст дорад, зикри он бисёр кунад ва агар дӯстӣ тамом бувад, худ ҳеч фаромӯш накунад; пас агар дил ба такаллуф зикр мебояд дошт, бими он аст, ки маҳбуби вай он аст, ки зикри ӯ бар дили вай ғолиб аст, пас бошад, ки дӯстии Худои таъоло ғолиб нест, лекин дӯстии вай ғолиб аст, ки вай мехоҳад, ки дӯст дорад ва дӯстӣ дигар аст ва дӯстии дӯстӣ дигар.

**Аломати чаҳорум** — он ки Қуръонро, ки каломи вай[1] аст ва расул вайро ва ҳар чӣ ба вай мансуб аст, дӯст дорад ва чун дӯстӣқавӣ шуд, ҳама халқро дӯст дорад, ки ҳама бандагони вайанд, балки ҳама мавҷудотро дӯст дорад, ки ҳама офаридаи вай аст: чунон ки ҳар кӣ касеро дӯст дорад, тасниф ва хати вай дӯст дорад.

**Аломати панҷум** — он ки бар хилват ва муноҷот ҳарис бошад ва орзуманд бошад, ки шаб дарояд, то заҳмати авоиқ бархезад ва вай ба хилват бо дӯст муноҷот кунад, чун хобу ҳадис аз хилват ба шабу рӯз дӯсттар дорад, дӯстии вай заиф бувад. Ваҳй омад ба Довуд алайҳиссалом ки: «Ё Довуд, бо ҳеч касе аз халқи Худой унс магир, ки аз ман мунқатеъ шавӣ, ба тахсис бо ду кас: **яке** он ки таъҷил кунад дар талаби савоб ва чун дер ба вай расад, коҳил шавад ва **дигар** он ки маро фаромӯш кунад ва ба ҳоли хеш қаноат намояд ва нишон он бувад, ки вайро бо худ гузорам ва дар дунёш ҳайрон медорам»; пас чун дӯстӣ тамом бувад, ба ҳеч чизи дигар унс намонад. Ва дар бани Исроил обиде ба шаб намози хеш ба зери дарахте бурдӣ, ки мурғе хушовоз он ҷо бонг мекард, ваҳй омад ба расули он рӯзгор, ки вайро бигӯй, ки ба махлуқе унс гирифтӣ, дараҷае аз ту бияфтод, ки ба ҳеч амал бад-он нарасӣ. Ва гурӯҳе дар унс ба вай дар муноҷот бад-он дараҷа расидаанд, ки оташ дар дигар ҷониби сарой афтодааст, хабар надоштаанд. Ва якеро ба сабаби иллате дар намоз пой аз вай бибуридаанд, огоҳ нашудааст. Ваҳй омад ба Довуд алайҳиссалом ки: «Дурӯғ гуфт касе, ки даъвои дӯстии ман кард ва ҳама шаб бихуфт, на дӯст дидори дӯст хоҳад? Ва ҳар кӣ маро ҷӯяд, ман бо ваям». Ва Мӯсо гуфт: «Ё раб, куҷоӣ, то туро талаб кунам?» Гуфт: «Қасди талаб кардӣ, ёфтӣ».

**Аломати шашум** — он ки ибодат бар вай осон шавад ва сақали он аз вай бияфтад. Ва яке мегӯяд: бист сол хештан ба ҷон кандан фаро ибодат

---

[1] Мақсуд аз вай зикр аст на худо.

доштам, он гоҳ бист сол бад-он танаъъум кардам. Ва чун дӯстӣқавӣ шуд, ҳеч лаззат дар ибодат нарасад, душхор чӣ гуна бошад?

**Аломати ҳафтум** — он ки ҳама бандагони мутеъ вайро дӯст дорад ва бар ҳама раҳиму мушфиқ бувад ва ҳамеша осиёнро ва кофиронро душман дорад, чунон ки гуфт: «Ашиддоъу ъала-л-куффори руҳамоъу байнаҳум». Ва яке аз пайғомбарон пурсид, ки: Бор Худоё, авлиё ва дӯстони ту киянд? Гуфт: «Онҳо, ки чунон ки кӯдак бар модар шефта бошад, ба ман шефта бошанд ва чунон ки мурғ паноҳ бо ошён диҳад, эшон бо зикри ман диҳанд ва чунон ки паланг хашмгин шавад, ки ба ҳеч чиз бок надорад, эшон хашмгин шаванд, ки касе маъсияте кунад».

Ин ва амсоли ин аломот бисёр аст, ҳар кӣ дӯстии вай тамом бувад, ҳама дар вай мавҷуд бувад ва он ки дар вай баъзе аз ин бувад, дӯстӣ ба қадри он бувад.

### (Пайдо кардани маънии шавқ ба Худои таъоло)

**Бидон, ки**ҳар кӣ муҳаббат инкор кард, шавқ низ инкор кард, дар дуои расул аст — салавотуллоҳу алайҳи: «Асъалука-ш-шавқа ило лиқоика ва лаззата-н-назари ило ваҷҳика-л-карим»[1]. Ва гуфт: «Худои таъоло ҳамегӯяд: тола шавқу-л-аброри ило лиқоӣ ва инни ило лиқоиҳим ло шадду шавқан — дароз шуд орзумандии некмардон ба ман ва ман бо эшон орзумандамтарам аз эшон». Пас, бояд, ки маънии шавқ бишиносӣ, ки шавқ ба Худои таъоло чист, ки муҳаббат бе шавқ набувад, валекин ҳар киро асло надонанд, шавқ ба вай набувад ва агар донанд ва ҳозир бувад ва ҳамебинанд, ҳам шавқ набувад, пас шавқ ба чизе бувад, ки аз ваҷҳе ҳозир бувад ва аз ваҷҳе ғоиб, чун маъшуқ, ки дар хаёл ҳозир бувад ва аз чашм ғоиб ва маънии шавқ тақозо ва талаби он бувад, ки дар чашм ҳозир ояд, то идрок тамом шавад; пас аз ин бишиносӣ, ки шавқ ба Худои таъоло дар дунё мумкин нагардад, ки бирасад: ки вай дар маърифат ҳозир аст, валекин аз мушоҳида ғоиб аст ва мушоҳида камоли маърифат аст, чунон ки дидор камоли хаёл аст ва ин шавқҷуз ба марг барнахезад. Ва навъе дигар аз шавқ бимонад, ки дар охират низ барнахезад, ки нуқсони идрок дар ин ҷаҳон аз ду ваҷҳ аст: **яке** он ки маърифат идрокест монанди дидор, пас пардаи борик[2] ё дидор ба вақти исфор[3] пеш аз он ки офтоб барояд ва ин дар охират равшан шавад ва ин шавқ мунқатеъ шавад, **дигар** он ки

---

[1] Худоё аз ту мехоҳам шавқи дидор ва лаззати нигоҳ ба рӯи бузургворатро.
[2] Нозукрақиқ.
[3] Равшании сапедаи субҳ.

касе маъшуқ дорад, ки рӯи вай дида бошад, валекин мӯй ва аъзои вай надида бошад ва донад, ки он ҳама некӯст, шавқи дидори он бошад, ҳамчунин ҷамоли ҳазрати Илоҳиятро ниҳоят нест; ва агар касе бисёр бидонад, он чи монда бошад, зиёдат бувад, чи маълумоти вайро ниҳоят нест ва то ҳамаро надонад, ҷамоли ҳазрат дарнаёфта бошад ва ин одамиро на дар ин ҷаҳон мумкин аст ва на дар он ҷаҳон, ки ҳаргиз илми одамӣ бениҳоят нашавад; пас ҳар чиз, ки дар охират дидор меафзояд, лаззат меафзояд ва он бениҳоят бувад, чун назари дил бад-он бувад, ки ҳозир аст ҳоли ҳама фарруху шодӣ бувад, бад-он ва онро унс гӯянд ва чун назар бад-он бувад, ки мондааст ҳоли дил тақозову талаб бувад ва онро шавқ гӯянд ва ин шавқро охир нест на дар ин ҷаҳон ва на дар он ҷаҳон ва ҳамеша дар охират мегӯянд, «раббано атмим лано нурано»[1], чи ҳар чӣ ошкоро мешавад, аз ҷамоли ҳазрати Илоҳият ҳама анвор бувад ва эшонро талаби тамомии он мебошад, валекин боргоҳ надоранд, ки касе Худойро ба камоли ҷуз Худой нашиносад, чун ба камол натавон шинохт, ба камол ҳам натавон дид, лекин муштоқонро роҳ кушода бувад, то бардавоми он кашф ва он дидор меафзояд, ҳақиқати лаззати бениҳоят дар биҳишт ин бувад ва агар на ин будӣ, ҳамоно ки огоҳии лаззат бишудӣ, ки ҳар чӣ доим шуд ва дил фаро он кард, аз лаззати он огоҳӣ наёбад, то он гоҳ, ки тоза чизе ба вай мерасад. Пас, наими аҳли биҳишт ҳар лаҳза тоза мешавад, чунон ки дар ҳозир гузаштаро мухтасар мебинад, ки ҳар рӯз зиёдат бувад. Ва аз ин асл низ маънии унс бишинохтӣ, ки унс изофати ҳолати дил аст, боз он чи ҳозир аст, чун илтифот накунад, бад-он чи мондааст, чун илтифот кунад, ҳолати шавқ бувад, пас ҳама муҳиббони Ҳақ таъоло дар ин ҷаҳон ва он ҷаҳон миёни унсу шавқ мегарданд ва дар ахбори Довуд аст алайҳиссалом ки: Худои таъоло гуфт: «Ё Довуд, аҳли заминро хабар деҳ аз ман, ки дӯсти онам, ки маро дӯст дорад ва ҳамнишини онам, ки бо ман ба хилват бинишинад ва муниси онам, ки бо ёдкарди ман унс гирад ва рафиқи онам, ки рафиқи ман аст ва гузидаи онам, ки маро баргузинад ва фармонбардори онам, ки маро фармон барад ва ҳеч банда маро дӯст надорад — ва ман аз дили вай донистам — ки на вайро дӯст гирифтам ва бар дигарон муқаддам доштам, ҳар кӣ маро ҷӯяд, ба ҳақ биёбад ва ҳар кӣ дигареро ҷӯяд, маро наёбад ё аҳли замин, пой надоред дар ин корҳо, ки бад-он фирефта шудаед ва рӯй ба сӯҳбат ва муҷолисат ва муонисати ман овaред ва ба ман унс гиред, то ба шумо унс гирам, ки ман тинати дӯстони хеш аз тинати Иброҳим офаридам, дӯсти ман ва Мӯсо ҳамрози ман ва Муҳаммад баргузидаи ман

[1] Парвардигор равшаниро барои мо комил кун.

ва дили муштоқони хеш аз нури худ офаридам ва ба ҷалоли худ парвардам. Ва ба баъзе анбиё ваҳй омад, ки маро бандагонанд, ки маро дӯст доранд ва ман эшонро дӯст дорам ва орзуманди мананд ва ман орзуманди эшон, маро ёд кунанд ва ман эшонро ёд кунам, назари эшон ба ман аст ва назари ман ба эшон, агар шумо низ роҳи эшон гиред, шуморо дӯст гирам ва агар аз роҳи эшон бигардед, шуморо душман гирам. Ин ва амсоли ин ахбор дар муҳаббат ва шавқ бисёр аст ва ин қадар ин ҷо кифоят бувад.

**(Пайдо кардани ҳақиқати ризо ва фазилати он)**

**Бидон, ки** ризо ба қазои Ҳақ таъоло баландтарин мақомот аст ва ҳеч мақом варои он нест, чи муҳаббат мақоми беҳтарин аст ва ризо ба қазои Худои таъоло, самараи муҳаббат аст, на самараи ҳар муҳаббате, бал самараи муҳаббате аст, ки баркамол бувад ва аз ин гуфт расул — салавотуллоҳу алайҳи: «Ар-ризо бил-қазо бобуллоҳи—л-аъзаму». Гуфт: «Даргоҳи меҳини Ҳақ таъоло, ризост ба қазои вай». Ва чун расул салавотуллоҳу алайҳи аз қавме бипурсид, ки: «Нишони имони шумо чист?» Гуфтанд: дар бало сабр кунем ва бар неъмат шукр кунем ва ба қазо ризо диҳем, гуфт: «Ҳукамоанд ва уламо наздик аст аз азимии қуввати эшон, ки анбиё бошанд». Ва гуфт: «Чун қиёмат бувад, гурӯҳеро аз уммати ман пару бол офаринад, то ба биҳишт паранд», фариштагон эшонро гӯянд: «Ҳисобу тарозу сироти ҳама бидидед?» Гӯянд: «Аз ин ҳама ҳеч чиз надидем», гӯянд: «Шумо кистед?» Гӯянд: «Аз уммати Муҳаммадем», гӯянд: «Пас, амали шумо чӣ буд, ки ин ҳама каромат ёфтед?» Гӯянд: «Дар мо ду хислат буд: **яке** он ки дар хилват шарм доштем, ки маъсият кунем ва **дигар** он ки розӣ будем ба ризқи андак, ки Худои таъоло дод моро». Малоика гӯянд: «Ҳақ аст шуморо ин дараҷа». Қавми Мӯсо алайҳиссалом вайро гуфтанд, ки аз Худои таъоло бипурс, то он чист, ки хушнудии вай дар он аст, то он кунем? Ваҳй омад, ки: «Аз ман хушнуд бошед, то аз шумо хушнуд бошам». Ваҳй омад ба Довуд алайҳиссалом ки: «Авлиёи маро бо андӯҳу ниёҳат[1] кор аст, ки он ҳаловати муноҷоти ман дар дили эшон бияфзояд, ё Довуд, ман аз дӯстони хеш он дӯст дорам, ки рӯҳонӣ бошанд: ғами ҳеч чиз нахӯранд ва дил дар ҳеч чиз аз дунё набанданд» ва гуфт, расули Худой салавотуллоҳу алайҳи ки: «Худои таъоло мегӯяд: манам он Худой, ки ҷуз ман Худой нест: ҳар кӣ бар балои ман сабр накунад ва бар неъмати ман шукр ба ҷой наёварад, ба қазои ман розӣ

---

[1] Навҳа ва зорӣ кардан.

набошад, ӯро гӯй, худои дигар талаб кун». Ва гуфт: «Худои таъоло мегӯяд: тақдир бикардам ва тадбир кардам ва сунъи хеш маҳкам бикардам ва ба ҳар чӣ хоҳад буд, ҳукм кардам, ҳар кӣ розист, ризои ман вайрост ва ҳар нест хашми ман вайрост, то он гоҳ, ки маро бинад». Ва гуфт: «Худой гуфт: хайру шарр биёфаридам, хунук он ки ӯро барои хайр офаридам ва бар дасти вай хайр осон бикардам ва вой бар он ки барои шар офаридам ва бар дасти вай шар осон бикардам ва вой бар он ки гӯяд, чаро ва чун?!»

Ва яке анбиё, бист сол ба гуруснагиву бараҳнагӣ ва меҳнати бисёр мубтало буд ва дуо мекард, аҷобат набуд, ваҳй омад, ки пеш аз он ки осмону замин офаридам, насиби ту аз қисмату тақдири ман ин буд, мехоҳӣ, ки офаридани осмону замин ва тадбири малакут бо сари шум барои ту ва он чи кардаам, ба дил кунам, то он бувад, ки ту хоҳӣ, на он бувад, ки ман ва кор чунон бувад, ки ту дӯст дорӣ на чунон ки ман? Ба иззати ман, агар ин низ дар дили ту бигҷунбад, ном аз девони нубувват маҳв кунам. Ва Анис мегӯяд: бист сол хидмат кардам расулро салавотуллоҳу алайҳи, ки ҳеч чизро, ки бикардам, нагуфт, ки чаро кардӣ ва он ки накардам, нагуфт, ки чаро накардӣ, лекин чун бо ман касе хусумате кардӣ, гуфтӣ, ки: агар қазо карда будӣ, карда омадӣ. Ва ваҳй омад ба Довуд алайҳиссалом ки: «Ё Довуд, ту хоҳӣ ва ман хоҳам ва набувад, илло он чи ман хоҳам, агар таслим кунӣ, ба он чи ман хоҳам, кифоят кунам он чи ту хоҳӣ ва он гоҳ набувад, илло он чи ман хоҳам». Умар ибни Абдулазиз гуфт: «Шодии ман дар он аст, ки тақдир аст, то тақдир чӣ бувад?» Ва гуфтанд: «Чӣ хоҳӣ?» Гуфт: «Он чи вай қазо кардааст». Ибни Масъуд гӯяд: «Оташ хӯрам, дӯсттар дорам аз он ки чизе, ки бувад гӯям: кошкӣ набудӣ ё чизе, ки набувад гӯям: кошкӣ будӣ». Ва яке аз ибоди бани Исроил ҷаҳди бисёр кард дар ибодат рӯзгоре дароз, пас ба хоб дид, ки рафиқи ту дар биҳишт фулон зан аст, пас вайро талаб кард, то ибодат бинад аз вай, на намози шаб дид ва на рӯзаи рӯз, магар фароиз, гуфт: «Маро бигӯй, кирдори ту чист?» Гуфт: «Ин ки дидӣ», то бисёре илҳоҳ кард, охир ёд овард ва гуфт: «Як хислатаке дар ман аст: ки агар дар бало ва бемориe бошам, нахоҳам, ки дар офият бошам ва агар дар офтоб бошам, нахоҳам, ки дар соя бошам ва агар дар соя бошам, нахоҳам, ки дар офтоб бошам ва бад-он чи вай кунад, розӣ бошам», обид даст бар сар ниҳоду гуфт: «Ин хислатаке нест, ки хислате бузург аст».

## Ҳақиқати ризо

**Бидон, ки** гурӯҳе гуфтаанд, ки ризо ба бало ва он чи ба хилофи ҳаво

бошад, мумкин нест, балки ғояти он сабр аст ва ин хатост; балки чун дӯстӣғолиб шуд, ризо ба хилофи ҳаво мумкин аст, аз ду ваҷҳ: **яке он ки** чунон мустағриқ ва мадҳуш шавад ба ишқ, ки аз худ огоҳӣ наёбад, чунон ки касе дар ҷанг чунон ба хашм машғул шавад, ки ҷароҳат дард наёбад ва бошад, ки ҷароҳат расад, хабар надорад, то чун ба чашм набинад ва касе дар хидмате меравад, хор дар пои вай мешавад, огоҳӣ наёбад ва чун дил машғул шавад, огоҳии гуруснагиву ташнагӣ бишавад ва чун ин ҳама дар ишқи махлуқ ва ҳирси дунё мумкин аст, чаро дар ишқи Ҳақ таъоло ва дӯстии охират мумкин нест? Ва маълум аст, ки ҷамоли сурати маънӣ дар ботин азимтар аст аз ҷамоли суратҳои зоҳир, ки ба ҳақиқат пӯсте аст бар мазбалае кашида ва чашми басират, ки бад-он ҷамоли ботин дарёбанд, равшантар аст аз чашми зоҳир, ки ғалат бисёр кунад: то бузургро хурд бинад ва дурро наздик. Ваҷҳи **дигар** он ки алам дарёбад, валекин чун донад, ки ризои дӯсти вай дар он аст, бад-он розӣ бошад, чунон ки агар дӯст вайро фармояд, ки ҳиҷомат кун ё доруе талх хӯр, бад-он розӣ шавад, дар шараҳи он ки ризои дӯст ҳосил кунад. Пас, ҳар кӣ донад, ки ризои Ҳақ таъоло дар он аст, ки ба он чи бо вай кунад, ризо диҳад ва ба дарвешиву беморӣ ва бало сабр кунад, розӣ шавад, чунон ки ҳариси дунё бар ранҷи сафар ва хатари дарё ва корҳои душхор розӣ бувад. Ва муҳиббон бисёр бад-ин дараҷа расидаанд: зани Фатҳи Мавсалиро нохун бишикаст, ки бияфтод, бихандид, гуфтанд: дард наёфтӣ? Гуфт: «Шодии савоб ин огоҳии дард бибарад». Саҳли Тустарӣ иллате доштӣ, дору накардӣ, гуфтанд: чаро дору накунӣ? Гуфт: «Эй дӯст, надонӣ, ки захми дӯст дард накунад?» Ҷунайд гуфт: «Сарии Сақатиро гуфтам, ки: муҳиб алам ёбад?» Гуфт: «На», гуфтам: «Ва агар ба шамшер бизананд?» Гуфт: «На ва агар ҳафтод зарбат аз шамшер бизананд». Ва яке мегӯяд: ҳар чӣ вай дӯст дорад, ман дӯст дорам ва агар хоҳад, ки дар дӯзах шавам, бад-он розӣ бошам ва дӯст дорам. Бушр мегӯяд: «Якеро дар Бағдод ҳазор чӯб бизаданд, ки сухан нагуфт, гуфтам: чаро бонг накардӣ?» Гуфт: «Маъшуқҳозир буд, менигарид», гуфтам: «Агар маъшуқи меҳинро бидидӣ, чи кардӣ?» Як наъра бизаду ҷон бидод. Бушр мегӯяд: «Дар бидояти иродат ба Ибодон мешудам, мардеро дидам, маҷзуми девона бар замин афтода ва мӯрчагон гӯшти вай мехӯрданд, сари вай бар канор гирифтам ва бар вай раҳмат кардам, чун бо ҳуш омад, гуфт: ин кадом фузуле аст, ки хештан дар миёни ман ва худованди ман афканад?» Ва дар Қуръон маълум аст, ки он занон, ки дар Юсуф менигариданд, аз азамату ҷамоли вай даст бибуриданд ва хабар надоштанд. Ва дар Миср қаҳт буд, чун гурусна шудандӣ, ба дидори Юсуф рафтандӣ, гуруснагӣ фаромӯш

кардандӣ, ин асари ҷамоли махлуқист, агар ҷамоли холиқ касеро макшуф шавад, чи аҷаб, агар аз балое бехабар шавад? Марде буд дар бодия, ки ҳар чӣ Худои таъоло ҳукм кардӣ, гуфтӣ: хайр дар он аст, саге дошт, ки посбони раҳли вай буд ва харе, ки бор дар вай ниҳодӣ ва хӯрӯсе, ки эшонро бедор кардӣ, гурге биёмаду шиками хар бидарид, гуфт: хайрат ва саг хӯрӯсро бикушт, гуфт: хайрат ва саг низ ба сабаби дигар ҳалок шуд, гуфт: хайрат. Аҳли вай андӯҳгин шуданд ва гуфтанд: ҳар чӣ мебошад, ту гӯӣ, хайрат, ин чи хайрат бошад, ки дасту пои мо ин буд, ки ҳалок шуд? Гуфт: «Бошад, ки хайрат дар ин бошад», пас дигар рӯз бархостанд, ҳар кӣ гирди эшон дар буд, ҳамаро дуздон кушта буданд ва коло бурда, ба сабаби овози хару хӯрӯс ва саг ва эшонро бознаёфта буданд, гуфт: «Дидӣ, ки хайрати Худои таъоло касе надонад?!» Ва Исо алайҳиссалом ба марде бигузашт нобино ва маҷзум ва ҳар ду ҷониби вай мафлуҷ ва дасту пой на ва мегуфт: «Шукри он Худое, ки маро офият додааст, аз он бало, ки халқи бисёр дар он мубталоянд, Исо гуфт: «Чӣ мондааст, ки туро аз он офият додааст?» Гуфт: «Ба офияттарам аз касе, ки дар дили вай он маърифат наёфарид, ки дар дили ман», пас даст ба вай фуруд овард, то дурусту некӯрӯй шуд ва бо Исо ба ҳам сӯҳбат кард муддате ва ибодат мекард бо вай. Ва Шиблиро дар бемористон боздошта буданд, ки девона аст, қавме дар наздики вай шуданд, гуфт: «Шумо кистед?» Гуфтанд: дӯстдорони ту, санг дар эшон андохтан гирифт, бигурехтанд, гуфт: «Дурӯғ гуфтед, агар дӯст будед, бар балои ман сабр кардед».

## – ФАСЛ –
## (Дуо мунофизи ризо нест)

Гурӯҳе гуфтаанд, ки: шарти ризо он аст, ки дуо накунӣ ва ҳар чӣ нест аз Худой нахоҳед ва бад-он чи ҳаст, розӣ бошед ва бар маъсият ва фисқ инкор накунед, ки он низ қазои Худои таъоло аст ва дар шаҳре, ки маъсият ғолиб бошад ё вабо ва бало, нагурезед, ки ин гурехтан бувад аз қазо ва ин ҳама хатост: аммо дуо расул салавотуллоҳу алайҳи кардааст ва гуфта, ки: «Дуо мухи ибодат аст». Ва ба ҳақиқати он сабаб аст, ки дар дил риққат ва шикастагӣ ва тазаррӯъ ва аҷз ва тавозӯъ ва илтиҷо ба Ҳақ таъоло падид ояд ва ин ҳама сифоти маҳмуд аст ва чунон ки хӯрдани об, то ташна нашавад ва хӯрдани нон, то гурусна нашавад ва пӯшидани ҷома, то сармо дафъ кунад, хилофи ризо набувад, пас дуо кардан, то бало биравад, ҳамин бошад, балки ҳар чӣ онро сабабе сохтанд ва бад-он

фармуд, мухолифи он фармон бар хилофи ризо бувад, ба ҳукми вай, аммо ризо додан ба маъсият чӣ гуна раво бувад ва аз он наҳӣ омадааст ва гуфта, ки: ҳар кӣ бад-он ризо диҳад, андар он шарик бувад?! Ва гуфтааст: агар бандаеро ба машриқ бикушанд, касе ба мағриб бад-он ризо диҳад, андар он шарик аст. Пас, ҳарчанд, ки маъсият қазои Худои таъоло аст, валекин вайро ду рӯй аст: яке то банда донад, ки ин ба ихтиёри вай аст ва нишон он аст, ки вай мамқути[1]ҳақ аст ва яке то бидонад, ки ба қазо ва тақдири Ҳақ таъоло аст, пас бад-он ваҷҳ, ки қазо кардааст, ки олам аз маъсият ва куфр холӣ набошад, бад-ин ризо бояд дод, аммо бад-он ваҷҳ, ки ихтиёри бандааст ва сифати вай аст ва нишон он аст, ки Худои таъоло вайро душман дорад, бад-ин ризо набояд дод ва ин мутаноқиз набувад, ки агар касеро душмане бимирад, ки низ душмани душмани ӯ бувад, ҳам андӯҳгин шавад ва ҳам шод, валекин ба ваҷҳе андӯҳгин шавад ва ба ваҷҳе дигар андӯҳгин нашавад ва мутаноқиз он вақт бувад, ки ҳар ду аз як ваҷҳ бувад ва ҳамчунин аз ҷое, ки маъсият ғолиб бувад, муҳим аст гурехтан, чунон ки гуфт: «Ахриҷно мин ҳозиҳи-л-қарйати-з-золими аҳлуҳо»[2] ва ҳамеша салаф аз чунин шаҳр, ки маъсият кунад ва агар накунад, уқубати он сироят кунад, чунон ки гуфт: «Ва аттақу фитнатан ло тусийабанна-л-лазина заламу минкум хосатан»[3] гурехтаанд ва агар касе ҷое бувад, ки чашми вай ба номаҳраме афтад, аз он ҷо бигурезад, ин мухолифати ризо набувад ва агар дар шаҳр қаҳт бувад ва тангӣ. Раво бувад, ки бишавад, магар ки тоъун бувад, ки аз он наҳӣ аст, ки агар тандурустон бишаванд, беморон зоеъ монанд, аммо дигар балоҳо чунон нест, балки асбоб чунон ки ниҳодааст, ба ҷое мебояд овард, бар вифқи фармон ва бад-он чи ҳукми вай бувад, пас аз он ки фармон ба ҷой овардӣ, розӣ мебояд буд ва мебояд донист, ки хайрат дар он аст.

## АСЛИ ДАҲУМ

### (Ёд кардани марг)

**Бидон, ки**ҳар кӣ бишинохт, ки охири кори вай ба ҳама ҳол марг аст ва қароргоҳи вай гӯр аст ва муваккали вай Мункар ва Накир ва мавъиди вай қиёмат ва мавриди вай биҳишт аст ё дӯзах, ҳеч андеша вайро муҳимтар аз

[1] Душман дошта.
[2] (Худоё) моро аз ин қария, ки мардумаш ситамгаранд берун бар.
[3] Битарсед аз балое, ки танҳо домангири касоне аз шумо, ки ситам карданд, нахоҳад шуд.

андешаи марг набувад ва ҳеч тадбире олитар аз тадбири марг набувад — агар оқил бувад — чунон ки расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Ал-кайиису ман дона нафсаҳу ва ъамила лимо баъда-л-мавти»[1] ва ҳар кӣ ёди марг кунад, ночор ба сохтани зоди он машғул бошад ва гӯри равзае ёбад аз равзаҳои биҳишт ва ҳар кӣ маргро фаромӯш кунад ва ҳиммати вай ҳама дунё бошад ва аз зоди охират ғофил монад, гӯрғоре ёбад аз ғорҳои дӯзах. Ва бад-ин сабаб, ки ёд кард, марг фазле бузург аст, ки расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Аксиру мин зикри ҳодими-л-лаззоти» эй касоне, ки ба лаззати дунё машғулед, ёд кунед аз он ки ҳама лаззатҳоро ғорат кунад; ва гуфт: «Агар устурон[2] аз ҳадиси марг он бидонандӣ, ки шумо донед, ҳаргиз гӯшти фарбеҳ нахӯрдетон». Ва Оиша гуфт: «Ё расулуллоҳ, ҳеч кас дар дараҷаи шаҳидон бошад?» Гуфт: «Бошад, касе, ки дар рӯзе бист бор аз марг ёд кунад». Ва расул салавотуллоҳу алайҳи қавмеро дид, ки овози хандаи эшон баланд шуда буд, гуфт: «Ин унси хеш омехта бикунед ба ёд кардани тиракунандаи ҳамаи лаззатҳо», гуфтанд: он чист? Гуфт: «Марг». Ва Анас мегӯяд, ки расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Ёди марг бисёр кун, ки он туро дар дунё зоҳид гардонад ва гуноҳони туро каффорат бувад?» Ва гуфт: «Кафо би-л-мавти воъизан –- марг басанда аст, ки халқро панд диҳад». Ва саҳоба бар яке сано бисёр гуфтанд, гуфт: «Ҳадиси марг бар дили вай чун буд?» Гуфтанд: нашунидаем сухани марг аз вай, гуфт: «Пас на чунон аст, ки шумо мепиндоред». Ва ибни Умар гӯяд: «Ман бо даҳ кас наздики расул салавотуллоҳу алайҳи будем, яке аз ансор гуфт: зирактарин ва каримтарини мардумон кист?» Гуфт: «Он ки аз марг бештар ёд кунад ва дар сохтани зоди он, ҷаҳон ба шукул[3] бошад, эшонанд зиракон, ки шарафи дунё ва кароматли охират бибурданд». Иброҳими Тимӣ гӯяд, ки ду чиз аст, ки роҳати дунё аз дили ман бабарад: яке зикри марг ва яке хавфи истодан пеши Ҳақ таъоло. Ва Умар ибни Абдулазиз ҳар шаб фуқаҳоро гирд кардӣ ва ҳадиси маргу қиёматро музокира мекардӣ, то чандон бигиристандӣ, ки касоне, ки ҷаноза дар пеши эшон бошад. Ва сухани Ҳасани Басрӣ, ки нишастӣ, ҳама аз марг будӣ ва аз охират ва аз дӯзах. Ва зане пеши Оиша гила кард аз сахтдилии хеш, гуфт: «Маргро бисёр ёд кун, то тангдил шавӣ, ҳамчунон кард, он қасоват аз вай бишуд, бозомад ва шукр кард». Ва Рабеъ ибни Хасим дар сарои хеш гӯре канда буд, ҳар рӯз чанд бор дар он хуфтӣ, то марг бар дили вай тоза кунад ва гуфтӣ: «Агар як соат марг бар дил

---

[1] Зирак касе аст, ки нафси худро дар фармон овард ва барои Пас аз марг — кор кард.
[2] Мақсуд аз сутур дар он ҷо гов ва гӯспанд аст.
[3] Шукул бар вазни духул, чобукӣ, ҷалдӣ.

фаромӯш кунам, дилам сиёҳ шавад». Ва Умар ибни Абдулазиз якеро гуфт: «Ёди марг бисёр кун, агар дар меҳнат бошӣ, он салват бувад, агар дар неъмат бошӣ, он бар ту мунағғас кунад». Ва Абусулаймони Доронӣ гуфт, ки: «Умми Ҳарунро гуфтам: маргро дӯст дорӣ?» Гуфт: «На». Гуфтам: «Чаро?» Гуфт: «Агар дар одамие осӣ шавам, дидори вай нахоҳам, ки бинам, пас дидори Ҳақ чун хоҳам бо ин маъсияти бисёр?!»

**– ФАСЛ –**
**(Ёдкарди марг бар се ваҷҳ аст)**

**Бидон, ки** ёд кардани марг бар се ваҷҳ аст: **яке** ёдкарди ғофил ба дунё, ки машғул бувад, ёд кунад ва онро кореҳ бувад аз бими он ки аз шаҳвати дунё бозмонад, пас маргро бинакӯҳад ва гӯяд ин бад корест, ки дар пеш аст ва дареғо, ки ин дунё бад-ин хушӣ мебибояд гузошт ва ин зикр бад-ин ваҷҳ вайро аз худои азза ва ҷалла дуртар мекунад, валекин агар ҳеч гуна дунё бар вай мунағғас шавад ва дили вай аз дунё нуфур гардад аз фоида холӣ набошад; **дуввум** ёдкарди тоиб, ки барои он кунад, то хавф бар вай ғолибтар шавад ва дар тавба собиттар бошад ва дар тадорук гузашта мавлеътар[1] бувад ва дар шукр баҷаҳдтар бошад ва савоби ин бузург бувад ва тоиб маргро кореҳ набошад, лекин таъҷил маргро кореҳ бошад, аз бими он ки носохта набояд рафт ва кароҳият бад-ин ваҷҳ зиён надорад; **сеюм** ёд кардани ориф, ки аз он бувад, ки ваъдаи дидор пас аз марг аст ва ваъдагоҳи дӯст фаромӯш нашавад, ҳамеша чашм бар он дорад, балки дар орзуи он бошад, чунон ки Ҳазифа дар вақти марг гуфт: «Ҳабибу ҷоа ъало фофатин» дӯст омад ва ба вақти ҳоҷат омад; ва гуфт: «Бор худоё, агар донӣ, дарвешӣ дӯсттар дорам аз тавонгарӣ ва беморӣ дӯсттар дорам аз тандурустӣ ва марг дӯсттар дорам аз зиндагонӣ, марг бар ман осон кун, то ба дидори ту биёсоям». Ва варои ин дараҷа дараҷаи дигар аст бузургтар аз ин: ки маргро на кореҳ бошад ва на толиб ва на таъҷили он хоҳад на таъхир, балки он дӯсттар дорад, ки худованд ҳукм кардааст ва тасарруф ва боисти вай дар боқӣ шуда бошад ва ба мақоми ризо ва таслим расида; ва ин он вақт бувад, ки марг бо ёди вай ояд ва дар бештари аҳвол аз марг наяндешад, ки худ дар ин ҷаҳон дар мушоҳида бошад ва зикри вай бар дили вай ғолиб ва марг ва зиндагонӣ наздики вай яке бувад: ки дар ҳама аҳвол мустағриқ хоҳад буд ба зикр ва дӯстии Ҳақ таъоло.

**(Илоҷи асар кардани зикри марг дар дил)**

[1] Ҳаристар.

**Бидон, ки** марг коре азим аст ва хатаре бузург ва халқ аз он ғофиланд ва агар ёд кунанд, дар дили эшон бас асаре накунад: ки дил ба машғалаи дунё чунон мустағриқ бошад, ки чизе дигарро ҷой намонда бошад ва аз ин бувад, ки аз зикр ва тасбеҳ низ лаззат наёбад. Пас, илоҷ он бувад, ки хилвате талаб кунад ва як соат дил ин корро фориғ кунад — чунон ки касе, ки дар бодия бихоҳад шуд, тадбири онро дил аз дигар чизҳо фориғ кунад — ва бо хештан гӯяд, ки: марг наздик расид ва бошад, ки имрӯз бувад; ва агар туро гӯянд, ки дар болоне[1] торик шав, ки надонӣ, ки дар он даҳлез чоҳест ё саге дар роҳ аст ё ҳеч халал нест, заҳраи ту бишавад, охир пӯшида нест, ки кори ту пас аз марг ва хатари ту дар гӯр камтар аз ин нест, ғафлат аз ин ба чи далерӣ аст?!

Ва илоҷи беҳтарин он бувад, ки дар ақрони хеш нигарад, ки мурдаанд ва аз сурати эшон ёд оварад, ки дар дунё ҳар яке дар мансаб ва кори хеш чӣ гуна буданд ва андӯҳу шодии эшон дар дунё ба чӣ маблағ бувад ва ғафлати эшон аз марг чӣ гуна бувад, пас ногоҳ ва носохта ашхоси марг биёмад ва эшонро бирабуд ва акнун дар гӯр андеша кун, ки сурати эшон чӣ гуна аст. Ва аъзои эшон чӣ гуна аз ҳам фурӯ шудааст ва кирм дар гӯшту пӯст ва чашму забони эшон чӣ тасарруф кардааст, эшон бад-ин ҳол шуданд ва вориси эшон мол қисмат карда ва хуш мехӯранд ва зани эшон бо шавҳари дигар тамошо мекунад, вайро фаромӯш кард, пас аз як як йқрони хеш биандешад ва аз тамошову ханда ва ғафлату машғулии эшон ба тадбир коре, ки бист сол бад-он нахостанд, расид ва аз он ранҷи бисёр мекашиданд ва кафани эшон дар дӯкони гозур шуста ва эшон аз он бехабар, пас бо хештан гӯяд, ки: ту низ ҳамчун эшонӣ ва ғафлату ҳирсу ҳамоқати ту ҳамчун ғафлати эшон аст, туро ин давлат баромад, ки эшон аз пеш шуданд, то ибрат гирӣ «Фа инна-с-саъида ман вуъизза биғайриҳи» некбахт он аст, ки вайро ба дигаре панд диҳанд, пас дар дасту пой ва ангуштони хеш ва дар чашму забони хеш андеша кунад, ки ҳама аз якдигар ҷудо хоҳад шуд, ҳар чӣ зудтар ва алафи кирму ҳашароти замин хоҳад буд ва сурати хеш дар гӯр, дар хаёли хеш оварад: мурдоре ганда ва табоҳ шуда ва аз ҳам фурӯ шуда; ин ва амсоли ин ҳар рӯз як соат бо хештан мегӯяд, то бошад, ки ботини вай аз марг огоҳӣ ёбад, ки ёдкарди ба зоҳир дар дил асаре надорад ва одамӣҳамеша медидааст, ки ҷаноза мебаранд, ҳамеша хештанро назорагии марг дидааст, пиндорад, ки ҳамеша назораи марг хоҳад кард ва хештанро ҳаргиз мурда надидаст ва ҳар чӣ надида бошад, дар ваҳми вай наёяд. Ва расул салавотуллоҳу

---

[1] Бон: долон, даҳлез.

алайҳи аз ин гуфт, дар хутба, ки: «Рост гӯи ин марг на бар мо набиштаанд ва ин ҷанозаҳо, ки ҳамебаранд, рост гӯӣ мусофиронанд, ки зуд бозхоҳанд омад, эшонро дар хок ҳамекунем ва мероси эшон ҳамехӯрем ва аз хештан ғофил!». Ва бештар сабаби ёд нокардани тӯли амал аст ва асли ҳама фасодҳо, вай аст.

## (Пайдо кардани фазилати амали кӯтоҳ)

**Бидон, ки**ҳар кӣ дар дили хеш сурат кард, ки зиндагонӣ бисёр хоҳад ёфтан, то дере бизияд ва марги вай нахоҳад буд, аз вай ҳеч кори динӣ наёяд, ки вай мегӯяд бо хештан, ки: рӯзгор дар пеш аст, ҳар гоҳ, ки хоҳӣ, метавон кард, дарҳол роҳи осоиш гир. Ва чун марги хеш наздик пиндорад, ҳама ҳол ба тадбир машғул бошад ва ин асли ҳама саодатҳост. Расул салавотуллоҳу алайҳи ибни Умарро гуфт: «Бомдод, ки бархезӣ бо хештан магӯй, ки шабонгоҳро зинда бошӣ ва аз зиндагонӣ зоди марг биситон ва аз тандурустӣ зоди беморӣ баргир, ки надонӣ, ки фардо номи ту назди Худои таъоло чӣ хоҳад буд!». Ва гуфт саллаллоҳу алайҳи ва саллам: «Аз ҳеч чиз бар шумо чунон наметарсам, ки аз ду хислат: аз паси ҳаво фаро шудан ва умеди зиндагонии дароз доштан». Ва Асома чизе харид ба нася то як моҳ, расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Аҷаб намояд аз Асома, ки то як моҳ чизе харидааст», «Инна усомата литавилу-л-амалу» наҳмор дарозумед аст дар зиндагонӣ, бад-он Худой, ки нафси ман ба дасти вай аст, ки чашм барҳам назанам, ки напиндорам, ки пеш аз он ки аз ҳам баргирам ва чашм аз ҳам барнагирам, ки напиндорам, ки пеш аз барҳам ниҳодан марг дарояд ва ҳеч луқма дар даҳон наниҳам, ки на пиндорам, ки ба сабаби марг дар гулӯи ман бихоҳад монд — он гоҳ гуфт: «Ё мардумон, агар ақл доред, хештан мурда ангоред, ки ба Худое, ки ҷони ман ба дасти вай аст, ки он чи шуморо ваъда кардаанд, биёяд ва аз он халос наёбед». Ва расул салавотуллоҳу алайҳи чун об тохтан[1] кардӣ, дар вақт таяммум кардӣ, гуфтандӣ об наздик аст, гуфт: «Набояд ки то он вақт зинда набошам». Ва Абдуллоҳ ибни Масъуд мегӯяд, ки: расул салавотуллоҳу алайҳи хатте мураббаъ бикашид ва дар миёни он хатте рост ва аз ҳар ду ҷониби он хат хаттҳои хурд бикашид ва гуфт: «Ин хат дар даруни мураббаъ одамист ва ин хатти мураббаъ аҷал аст, гирди вай гирифта, ки аз вай наҷаҳад ва ин хаттҳои хурд аз ҳар ду ҷониб офат ва балост бар роҳи вай, ки агар аз яке биҷаҳад, аз дигаре наҷаҳад, то он гоҳ, ки бияфтад, афтодани марг ва он хатти берунии мураббаъ амал ва умеди

[1] Тохтан: рехтан; об тохтан: идрор кардан

вай аст, ки ҳамеша андешаи коре кунад, ки он дар илми Худои таъоло, пас аз аҷали вай хоҳад буд. Ва расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Одамӣҳар рӯз пиртар мешавад ва ду чиз аз вай ҷавон мешавад: боясти[1] мол ва боясти умр». Ва дар хабар аст, ки Исо алайҳиссалом пиреро дид, бел дар даст ва кор мекард, гуфт: «Бор худоё, амал аз дили вай берун кун, бел аз дасти вай бияфтод ва бихуфт, чун соате буд, гуфт: бор Худоё, амал бо вай деҳ, пир бархост ва дар кор истод, Исо аз вай пурсид, ки: ин чӣ буд?» Гуфт: «Дар дили ман омад, ки кор чаро мекунӣ, пир шудаӣ, зуд бимирӣ, бел биниҳодам, пас дигар бор дир дили ман омад, ки лобуд туро нон бояд, то бимирӣ, боз бархостам». Ва расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Хоҳед, ки дар биҳишт шавед?» Гуфтанд: хоҳем. Гуфт: «Амал кӯтоҳ кунед ва марг дар пеши чашми хеш доред пайваста ва аз Худои таъоло шарм доред, чунон ки ҳақ вай аст». Пире аз Рай номае набишт ба касе, ки: аммо баъд, дунё хоб аст ва охират бедорӣ ва дар миёна марг ва ҳар чӣ мо дар онем, ҳама азғоси иҳлом[2] вассалом.

**(Асбоби тӯли амал)**

**Бидон, ки** одамӣ зиндагонии дароз дар дили хеш сурат кардааст аз ду сабаб: **яке**ҷаҳл ва **яке** дӯстии дунё. Аммо дӯстии дунё чун ғолиб шуд, марг дӯсти вайро аз вай биситонад, вайро душман дорад ва мувофиқи вай набувад ва одамӣҳар чӣ мувофиқи вай набошад, аз хеш дур меандозад ва хештанро ишва медиҳад ва ҳама дар дили хеш он сурат кунад, ки бар вифқи орзуи вай бувад, пас ҳамеша зиндагониву мол ва зану фарзанд ва асбоби дунё бо хаёли худ тақдир мекунад, ки бар ҷой бошад ва маргро, ки мухолифи орзуи вай аст, фаромӯш кунад, агар вақте ба хотири вай дарояд, тасвиф[3] кунад ва гӯяд: эй мард, рӯзгор дар пеш аст, кори марг битавон сохт, чун бузург бибошад, гӯяд: эй мард, сабр кун, то пирӣ, чун пир шавад гӯяд, чунон ки ин иморат тамом шавад ва ин фарзандро ҷиҳоз созӣ ва дил аз вай фориғ кунӣ ва ин зиёъро об берун кунӣ, то дил аз қувват фориғ шавад, то лаззати ибодат ёбӣ ва ин душманро, ки шамотат кардааст, молиш диҳӣ ва ҳамчунин таъхир мекунад, то фориғ шавад ва аз ҳар шуғле даҳ шуғли дигар низ таваллуд кунад ва он аблаҳ надонад, ки аз дунё ҳаргиз фароғат набувад, илло ба тарки вай ва пиндорад, ки вақте фориғ хоҳад шуд, ҳамчунин ҳар рӯз таъхир мекунад, то ногоҳ марг

---

[1] Ҳирс.
[2] Хобҳои шӯрида ва парешон.
[3] Суф гуфтан — имрӯзу фардо кардан.

даррасад ва ҳасрат бимонад. Ва аз ин аст, ки бештар фарёди аҳли дӯзах аз тасвиф аст. Ва асли ин ҳама ҳубби дунёст ва ғафлат аз ин, ки расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Ҳар киро мехоҳӣ, дӯст медор, ки аз ту бозхоҳанд ситадан!».

Ва аммо ҷаҳл он аст, ки бар ҷавоне эътимод кунад ва ин қадар надонад ки, то пире бимирад, ҳазор кӯдаку ҷавон бимирад ва дар шаҳр иддаи пирон камтар бошад: аз он ки ба пирӣ нарасанд, илло андаке ва дигар он ки андар тандурустӣ марги муфоҷо баъид пиндорад ва ин миқдор надонад, ки агар марги муфоҷот нодир аст, бемории муфоҷо нодир нест, ки ҳама бемориҳо муфоҷо бошад, чун беморӣ омад, марг, ки беморӣ бошад, нодир нест. Пас, ҳамеша нақд бар марг мекунад дар пеши хеш, аммо чун офтоб, на чун соя, ки дар пеши вай меравад ҳамеша, ки ҳаргиз дар вай нарасад.

## (Илоҷи тӯли амал)

**Бидон, ки** илоҷ дафъи сабаб бувад, чун сабаб бидонистӣ, ба дафъи он машғул бошед. Аммо сабаби дӯстии дунёро илоҷ бад-он кунад, ки гуфтаем дар китоби «Ҳубби дунё» ва дар ҷумла ҳар кӣ дунёро бидонад, дунёро дӯст надорад: ки бидонад, ки лаззати вай рӯзе чанд аст, ки ба марг ночор ботил шавад ва он гоҳ дар ҳоли мунағғас ва мукаддар аст ва аз ранҷ холӣ нест ва ҳаргиз касеро софӣ нашудааст; ва ҳар кӣ аз тӯли охират биандешад ва аз мухтасари умр донад, ки фурӯхтани охират ба дунё ҳамчунон бувад, ки касе дираме дар хоб дӯсттар дорад аз диноре дар бедорӣ, ки дунё чун хобест: (Анносу ниёмун, фа изо моту антабаҳу)[1] ва аммо ҷаҳлро илоҷ ба фикри софӣ ва маърифати ҳақиқӣ кунад: ки бидонад, ки марг чунки ба дасти вай нест, он вақт биёяд, ки хоҳад, то бар ҷавонӣ эътимод накунад ё бар коре дигар.

## (Дараҷоти тӯли амал)

**Бидон, ки** халқ андар ин мутафовитанд: кас бувад, ки он хоҳад — ки ҳамеша дар дунё мебувад, чунон ки Ҳақ таъоло гуфт: «Йавадду аҳадуҳум лав йуъаммару алфа санатин»[2]; ва кас бувад, ки хоҳад, ки пир шавад; ва кас бувад, ки як сол умед беш надорад, тадбири дигар сол накунад ва кас бувад, ки рӯзе беш умед надорад, тадбири фардо накунад, чунон ки Исо

[1] Мардумон хуфтагонанд ва чун бимиранд, бедор шаванд.
[2] Аз эшон дӯст дорад, ки чи шавад, то ҳазор сол зист кунад.

алайҳиссалом гуфт: «Андӯҳи рӯзии фардо мабаред, ки агар аҷал монда бошад, рӯзӣ монда бошад ва агар зиндагонӣ намонда бошад, ранҷи рӯзии дигарон чӣ кашӣ?» Ва кас бошад, ки як соат низ умед надорад; чунонки расул салавотуллоҳу алайҳи таяммум кард ба вақти об тохтан, ки набояд ки ба об нарасад ва кас бувад, ки марг дар пеши чашми вай бошад ва ҳеч ғоиб набувад, чунон ки расул салавотуллоҳу алайҳи Муозро пурсид аз ҳақиқати имони вай, гуфт: «Ҳеч гом барнагирифтам, ки на пиндоштам, ки дигар баргирам». Ва Асвади Ҳабашӣ намоз мекардӣ ва аз ҳар ҷое менигаридӣ, гуфтандӣ: чи менигарӣ? Гуфтӣ: «То Малакулмавт аз кадом сӯ фароз ояд».

Ва дар ҷумла халқ дар ин мутафовитанд ва ҳар кӣ умеди як моҳ беш надорад, вайро фазл аст, он кас, ки умеди чиҳил рӯз дорад, масалан ва асари он дар муомилати вай пайдо ояд: ки касеро ду бародар бошад ғоиб, яке то моҳе бад-ӯ расад ва яке то соле, тадбири кор ин кунад, ки то моҳе меояд ва дар тадбири он дигар таъхир кунад, пас ҳар касе бошад, ки пиндорад, ки кӯтоҳамал аст, валекин нишони он шитоб ва мубодират аст, ба амал ва ба ғанимат доштани як нафас, ки мӯҳлат медиҳанд, чунон ки расул саллаллоҳу алайҳи — гуфт: «Панҷ чиз пеш аз панҷ чиз ба ғанимат гиред: ҷавонӣ пеш аз пирӣ ва тандурустӣ пеш аз беморӣ ва тавонгарӣ пеш аз дарвешӣ ва фароғат пеш аз шуғл ва зиндагонӣ пеш аз марг». Ва гуфт: «Ду неъмат аст, ки бештари халқ мағбунанд дар он: тандурустӣ ва фароғат». Ва расул салавотуллоҳу алайҳи чун асари ғафлате дидӣ аз саҳоба, мунодӣ кардӣ миёни эшон, ки марг омад ва овард, аммо шақоват ва аммо саодат ва Ҳазифа мегӯяд, ҳеч рӯз нест, ки на бомдод мунодӣ мекунад, ки эй мардумон, арраҳилу арраҳилу![1] Ва Довуди Тоиро диданд, ки ба шитоб мешуд ба намоз, гуфтанд: ин чи шитоб аст? Гуфт: «Лашкар дар шаҳр аст, мунтазири мананд, яъне мурдагони гӯристон, то маро набаранд, барнахоҳанд хост аз ин ҷо». Абӯмӯсои Ашъарӣ ба охири умр ҷаҳди бисёр ҳамекард, гуфтанд: агар рифқ кунӣ, чӣ бувад? Гуфт: «Асбро, ки бидавонанд, ҳама ҷаҳдҳои хеш ба охири майдон бикунад ва ин охири майдони умри ман аст, ки марг наздик расид, аз ин ҷаҳд ҳеч бознагирам».

### (Пайдо кардани сакароти марг ва шиддати ҷон кандан)

**Бидон, ки** агар одамиро ҳеч чизе фаро пеш нест, магар сакароти марг ва ҷон кандан ва шиддати он, боистӣ, агар ақл доштӣ, аз бими он аз дунё ҳеч лаззат наёфтӣ: ки агар тарсад, ки турке аз дари хона дархоҳад омад, ки

---

[1] Омода бошед барои кӯч кардан.

вайро як дабус[1] бизанад, аз хӯрдану хуфтан лаззат наёбад аз бими он ва бошад, ки худ наёяд ва омадани малакулмавт ва ҷон ситадан яқин аст ва ин ҳамоно ҳавлтар аст аз дабуси туркон, валекин, то нарасидан аз ин аз ғафлат аст. Ва ранҷи ҷон кандан, чунон аст, ки ҳама иттифоқ кардаанд, ки саъбтар аз он бошад, ки касеро ба шамшер пора кунанд ё ӯро аз миён ба ду ним кунанд, барои он ки дарди ҷароҳат аз он аст, ки он ҷо, ки ҷароҳат расад, огоҳӣ ба рӯҳ диҳад ва пайдо бувад, ки чи миқдор рӯҳро бинад шамшер дар маҳалли ҷароҳат ва дарди оташ аз он зиёдат бувад, ки вай ба ҳама аҷзо даршавад ва ҷон кандан дардест, ки дар нафси рӯҳ падидор ояд, ки ҳама аҷзои вай дар он мустағриқ шавад ва хомӯшии он кас аз бетоқатӣ бувад: ки забон аз саъбии он гунг шавад ва ақл мадҳуш гардад; валекин касе донад, ки чашида бошад ё ба нури нубувват пеш аз чашидан бибинад, чунон ки Исо мегӯяд: ё ҳавориён, дуо кунед, то худои субҳонаҳу ва таъоло ҷон кандан бар ман осон кунад, ки чандон аз марг метарсам, ки аз бими марг бимирам ва расули мо салавотуллоҳу алайҳи дар он вақт мегуфт: «Аллоҳумма ҳаввин ъало Муҳаммадин сакароти-л-мавти»[2]. Ва Оиша мегӯяд: «ҷон кандан осон бувад, бад-он ҳеч умед надорам, аз саъбии ҷон кандани расул салавотуллоҳу алайҳи, ки дидам ва дар он вақт мегуфт: ин рӯҳ аз миёни устухон ва пайи ман берун оварӣ, бар ман осон гардон ин ранҷро ва расул салавотуллоҳу алайҳи сифати дарди он ҳамекард ва мегуфт: «Ҳамчун сесад зарбат аст ба шамшер, ҳар ҷон кандане». Ва гуфт: «Осонтарин марг ҳамчун хасак[3] аст, ки дар пашм овезад, ки мумкин набувад, ки ба осонӣ аз вай берун ояд» ва расули мо салавотуллоҳу алайҳи дар пеши беморе шуд ва бемор дар назъ буд, гуфт: «Ман донам, ки вай дар чист: ҳеч раг нест бар тани вай, ки на дар вай ҷудогона дардест». Ва Алӣ мегӯяд: «Ҷанг кунед, то кушта шавед, ки ҳазор зарбати шамшер, бар ман осонтар аз ҷон кандан». Ва гурӯҳе аз анбиёи бани Исроил ба гӯристоне бигузаштанд, дуо карданд, то якеро Худои таъоло зинда кард, бархост ва гуфт: «Ё мардумон, чи хостед аз ман панҷоҳ сол аст, то мурдаам ва ҳанӯз талхии ҷон кандан бо ман аст!» Ва дар асар аст, ки мӯъминро, ки дараҷот монда бошад, ки ба амали хеш бад-он нарасида бошад, ҷон кандан бар вай душхор кунанд, то бад-он расад ва кофир, ки некӯие карда бошад, ба ивази он ҷон кандан бар вай осон кунанд, то ҳеч ҳоҷате намонад вайро ва дар хабар аст, ки: чун Мусоро алайҳиссалом вафот расид, Ҳақ бо вай гуфт: «Хештан дар марг чун ёфтӣ?» Гуфт: «Мурғи

[1] Гурз — чумоқ.
[2] Худоё сахтии ҷон канданро бар Муҳаммад осон фармо.
[3] Хор.

зинда, ки бирён кунанд, на битавонад парид ва на бимирад, чунон ки шохе пурхор даруни ҷомаи касе кунанд ва ҳар хоре дар раге овезад ва марде қавӣ он хор мекашад».

**(Доҳияҳои ҷон кандан)**

**Бидон, ки** берун аз ин ранҷ се доҳияи ҳавл[1] дар пеш аст: яке он ки сурати малакулмавт бибинад; ва дар хабар аст, ки: Иброҳим алайҳиссалом малакулмавтро гуфт: «Хоҳам, ки дар он сурат, ки ҷони гуноҳкорон биситонӣ, туро бибинам», гуфт: «Тоқат надорӣ?» Гуфт: «Лобуд аст», хештан бад-он сурат ба вай намуд: шахсе дид сиёҳ ва гунда, мӯйҳо барпой хоста ва ҷомаҳои сиёҳпӯшида ва дуду оташ аз биниву даҳони вай берун ояд, Иброҳим аз ҳуш бишуд ва бияфтод, чун бо ақл омад, бо сурати хеш шуда буд, гуфт: «Ё малакулмавт, агар осӣ пеш аз сурати ту нахоҳад дид, басанда аст!» Ва бидон, ки мутеъон аз ин ҳавл раста бошанд, вайро бар некӯтарин сурате бинанд, чунон ки агар ҳеч роҳат нахоҳад дид, магар ҷамоли сурати вай кифоят бувад.

Ва Сулаймон ибни Довуд алайҳиссалом гуфт малакулмавтро, ки: «Чаро миёни мардумон адл накунӣ, яке ба зудӣ мебарӣ ва якеро бисёр мегузорӣ?» Гуфт: «Ин ба дасти ман нест, бар номи ҳар яке саҳифае ба дасти ман диҳанд, чунон ки фармоянд, мекунам» Ваҳб ибни Мунаббаҳ гӯяд: «Подшоҳе як рӯз бархост, нишаст[2], ҷома медарпӯшид, сад гуна ҷома беёварданд, ҳеч написандид, то он чи некӯтар буд, дарпӯшид ва чанд асб биёварданд, то он чи некӯтар буд, барнишаст, пас дар мавкабе азим берун омад ва аз кибр ба ҳеч кас наменигарид, малакулмавт бар сурати дарвеше шӯхгинҷома пеши вай омад ва бар вай салом кард, ҷавоб надод, лигоми асби вай баргирифт, гуфт: даст бидор, магар намедонӣ чӣ мекунӣ?» Гуфт: «Маро ҳоҷате аст», гуфт: «Сабр кун, то фуруд оям», гуфт: «На акнун». Гуфт: «Бигӯй». Сар фаро гӯши вай бурд ва гуфт: «Манам малакулмавт, омадаам, то ҳамин соат ҷонат биситонам». Подшоҳро ранг аз рӯй бишуд, гуфт: «Чандон бигузор, то бо хона шавам ва зану фарзандро видоъе кунам», мӯҳлат надод ва дар ҳол ҷонаш биситад ва аз асб бияфтод; ва малакулмавт алайҳиссалом аз он ҷо бирафт, мӯъминеро дид, гуфт: «Бо ту розе дорам», гуфт: «Чист?» Гуфт: «Манам малакулмавт», гуфт: «Марҳабо, дерест дар интизори туам ва ҳеч кас азизтар аз ту наздики ман нахост омадан, ҳин ҷон баргир», гуфт: «Аввал ҳоҷате ва коре, ки дорӣ, бигузор»,

---

[1] Мусибат ва балои бузург ва тарснок.

[2] Барнишастан: савор шудан.

гуфт: «Ман ҳеч кори муҳимтар аз ин надорам, ки худованди хешро бинам, акнун бар он ҳол, ки ту хоҳӣ, ҷони ман баргир ва гуфт: сабр кун, то таҳорат кунам ва намоз кунам дар суҷуд ҷони ман баргир», чунон кард. Ваҳб ибни Мунаббаҳ гуфт, ки: дар замин подшоҳе буд, ки аз вай бузургтар набуд, малакулмавт ҷони вай биситад, чун ба осмон расид, фариштагон гуфтанд: туро ҳаргиз бар касе раҳмат омад, ки ҷони вай биситадӣ? Гуфт: «Зане дар биёбоне обастан буд, кӯдак биниҳод, маро фармуданд, ки ҷони вай баргир, ҷони модар биситадам ва он кӯдакро зоеъ бигузоштам, бар он модар раҳмат омад аз ғурбати вай ва бар он кӯдак аз танҳоӣ ва зоеъе, ки бимонд», ӯро гуфтанд: «Ин подшоҳ дидӣ, ки дар рӯи замин чун ӯ кас набуд?» Гуфт: «Дидам». Гуфтанд: «Он кӯдак буд, ки дар биёбон бигузоштӣ», гуфт: «Субҳоналлоҳи *латифун лимо йашоъу*» дар асар аст, ки шаби нимаи шаъбон саҳифае ба дасти малакулмавт диҳанд, ҳар киро дар он сол ҷон барбояд гирифт, номи вай набишта дар вай, яке ибодат мекунад ва яке арӯсӣ мекунад ва яке хусумат мекунад ва номҳои эшон дар он ҷо набишта. Ва Аъмаш гӯяд, ки: малакулмавт дар пеши Сулаймон шуд, тез дар яке нигарид аз надимони вай, чун берун шуд он надим гуфт: «Он кӣ буд, ки чунон тез дар ман нигарид?» Гуфт: «Малакулмавт», гуфт магар ҷонам бихоҳад ситадан, бодро бифармой, то маро ба замини Ҳиндустон барад, чун бозояд маро набинад, бифармуд то чунон кард, пас чун малакулмавт бозомад, Сулаймон алайҳиссалом гуфт: «Дар он надими ман тез менигаридӣ, чи сабаб буд?» Гуфт: «Маро фармудаанд, ки ин соат ба Ҳиндустон ҷони вай баргир, вай ин ҷо буд, гуфтам: дар як соат ба Ҳиндустон чун хоҳад шуд? Чун он ҷо шудам, вайро он ҷо дидам, аҷаб доштам» ва мақсуд аз ин ҳикоят он аст, ки аз дидори малакулмавт чора нест.

**Доҳияи дигар** — дидори ин ду фаришта аст, ки бар ҳар касе муваккаланд: ки дар хабар аст, ки ба охири марг ҳар ду дар дидори вай оянд, агар мутеъ бошад, гӯянд: *ҷазокаллоҳу хайран*[1] бисёр тоат дар пеши мо бикардӣ ва роҳат ба мо расонидӣ ва агар осӣ бувад, гӯянд: *ло ҷазокаллоҳу хайран*, бисёр фазоеҳ ва маъосӣ, ки дар пеши мо бикардӣ, дар ин вақт буд, ки чашми мурда ба ҳаво бимонда бошад, ки низ барҳам назанад.

**Доҳияи сеюм** — он ки ҷойгоҳи хеш дар биҳишту дӯзах бинад, ки малакулмавт мутеъро гӯяд ё дӯсти Худои таъоло туро башорат бод ба биҳишт ва гуноҳкорро гӯяд: эй душмани Худои таъоло, башорат бодат ба дӯзах, пас ранҷи он бар ранҷи ҷон кандан бозгардад ва аёзубиллоҳ, ин

[1] Худо туро подоши нек диҳад.

аҳвол аст, ки дар дунё бинад ва ин мухтасар аст дар он чи дар гӯр бинад ва пас аз он.

### (Пайдо кардани сухани гӯр бо мурда)

**Расул** салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Дар он вақт, ки мурдаро дар гӯр ниҳанд, гӯр гӯяд: вай ҳака ё бан одама, ба чӣғарра шудӣ ба ман, надонистӣ, ки ман хонаи меҳнатам ва хонаи зулматам ва хонаи танҳоиам ва хонаи карамам, ба чӣ фирефта шудӣ, ки бар ман мегузаштӣ мутаҳайирвор, як пой пеш мениҳодӣ ва яке пас? Агар мусаллаҳ бувад касе аз вай ҷавоб диҳад ва чӣ гӯӣ ё гӯр? Ки вай ба салоҳ бувад ва амри маъруф ва наҳйи мункар кард, гӯяд лоҷарам бар вай бӯстон кардам сабз, он гоҳ тани вай нуре гардад ва рӯҳи вай ба осмон шавад». Ва дар асар аст, ки: мурдаро дар гӯр ниҳанд ва азоб кунанд, ҳамсоягони вай овоз диҳанд, ки ё мутахаллиф, ту боре бозпас монда ва мо пеш бимондем, чаро ба мо ибрат нагирифтӣ, надидӣ ки мо биёмадем ва аъмоли мо мунқатеъ шуд ва ту мӯҳлат ёфтӣ, чаро он чи моро фавт шуд, ту тадорук накардӣ? Ва ҳамчунин ҳама гӯшаҳои замин нидо кунанд, ки эй фирефтаи дунё, чаро ибрат нагирифтӣ ба касоне, ки аз пеши ту бирафтанд ва ҳамчун ту фирефта шуда буданд? Ва дар хабар аст, ки: «Бандаи шоистаро чун дар гӯр ниҳанд, кирдорҳои некӯ гирд бар гирд фурӯ гиранд ва вайро нигоҳ медоранд, чун малоикаи азоб аз ҷониби пой дароянд, намоз пеш ояд ва гӯяд: бисёре бар пой истодааст, барои Худой ва чун аз ҷониби сар дароянд рӯза гӯяд: на бисёре ташнагӣ кашидааст дар дунё ва чун аз ҷониби тан дарояд, ҳаҷ ва ғазо гӯянд: на ранҷ бисёр кашидааст ба тан ва чун аз ҷониби даст дарояд садақа гӯяд: даст аз вай бидоред, ки бад-ин даст садақае бисёр додааст, малоика гӯянд, хушу муборак бод, бозгарданд ва малоикаи раҳмат биёянд, вайро фарше аз биҳишт биёваранд ва бияфкананд ва гӯр бар вай фарох кунанд, чандон ки чашм бирасад ва қандиле аз биҳишт биёваранд, то дар нури он мебуд, то рӯзи қиёмат».

Ва Абдуллоҳ ибни Убайд гӯяд, ки: «Расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт, ки: мурдаро дар гӯр ниҳанд, овози пои мардумон мешунавад, ки аз паси ҷаноза фаро омада бошанд ва ҳеч кас бо вай сухан нагӯяд, магар гӯр гӯяд: на бисёр бо ту бигуфта буданд, аз сифат ва ҳавли тангии ман, чӣ сохтаӣ барои ман?».

### (Суоли Мункар ва Накир)

**Расул** салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Чун банда бимирад, ду фаришта биёянд бар вай, сиёҳ ва ба чашм азрақ, якеро ном Мункар ва якеро Накир, гӯянд: чӣ мегуфтӣ дар пайғомбар? Агар мӯъмин бувад, гӯяд: банда ва расули Худой бувад, гувоҳӣ диҳам, ки Худой якест ва Муҳаммад расули вай аст, ҳафтод арш[1] дар ҳафтод арш гӯр бар вай фарох кунанд ва равшану пурнур ва гӯянд бихусб, хуфтане арӯсвор, чунон ки ҳеч чиз туро бедор накунад, магар он ки дӯсттар дорӣ ва агар мунофиқ бувад, гӯяд: надонам, мешунидам аз мардумон, ки чизе мегуфтанд, ман низ мегуфтам? Пас, заминро гӯянд, то бар вай танг фароҳам ояд, чунон ки паҳлӯҳо ба ҳам расанд ва ҳамчунон дар азоб мебуд». Ва расул салавотуллоҳу алайҳи Умарро гуфт, ки: «Ё Умар, чи гуна бинӣ хештанро, ки чун бимирӣ ва туро гӯре чаҳор газ дар як газ бикунанд, он гоҳ туро бишӯянд ва дар кафан ва дар гӯр ниҳанд ва хок бар сар кунанд, то пур шавад ва бозгарданд ва он гоҳ Мункар ва Накир биёянд, овози эшон чун раъд ва чашмҳои эшон чун барқ, мӯйҳо дар замин мекашанд ва ба дандон хоки гӯр мешӯранд[2] ва туро фаро ҷунбонанд?» Гуфт: «Ё расулуллоҳ, ақл бо ман бошад?» Гуфт: «Бошад», гуфт: «Пас бок надорам ва эшонро кифоят кунам». Ва дар хабар аст, ки: ду ҷонвар бар кофир мусаллат бикунанд дар гӯр, ҳар ду кӯр ва кар ва дар дасти ҳар яке амуде аз оҳан, ситаброи[3]ӯ чун далв, ки уштуронро бад-он об медиҳанд, мезананд вайро то қиёмат на чашм доранд, ки вайро бибинанд, то раҳмат кунанд ва на гӯш доранд, ки овози вай бишунаванд. Ва Оиша мегӯяд, ки: расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт, ки: гӯрро афшордане аст, ки мурдаро бияфшорад ва агар ҳеч кас аз он бирастӣ, Саъд ибни Муоз бирастӣ. Ва Анас гӯяд, ки: Зайнаб духтари Мустафо салавотуллоҳу алайҳи фармон ёфт, вайро дар гӯр ниҳод ва рӯи вай зард шуд азим, чун берун омад ва ранги вай боз ҷой шуд, гуфтам: ё расулуллоҳ, ин чи ҳол буд? Гуфт: «Аз афшурдани гӯр ва азоби он ёд кардам, маро хабар доданд, ки бар вай осон бикарданд ва боз ин фишордане бияфшорид гӯри вайро, ки бонги вай ҳама ҷаҳон бишуниданд». Расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Азоби кофир дар гӯр он бувад, ки наваду нӯҳ аждаҳо бар вай гуморанд, донӣ, ки аждаҳо чӣ бувад, наваду нӯҳ мор бувад, ки ҳар яке нӯҳ сар дорад, вайро мегазанд ва мелесанд ва дар вай медаманд, то рӯзи қиёмат». Ва расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Гӯр аввали манзили охират аст, агар осон бувад, он чи аз паси он бувад, осонтар ва агар душхор бувад, он чи аз паси

---

[1] Заръ.
[2] Шӯрондан: зеру забар кардан.
[3] Кулуфтӣ, захомат.

вай, саъбтар ва душхортар».

Ва бидон, ки он чи пас аз ин аст: аввал ҳавли нафхаи сур аст, он гоҳҳавли рӯзи қиёмат ва дарозии он ва гармо ва араќи он, он гоҳҳавли арз додан ва аз гуноҳон пурсидан. Он гоҳҳавли номаҳо ба дасти рост ва дасти чап додан, он гоҳҳавли фазиҳат ва расвоӣ, ки аз он бинад, он гоҳҳавли тарозу ва то каффаи ҳасанот гаронтар ояд ё каффаи саййиъот, он гоҳҳавли музлими хасмон ва ҷавоби эшон, он гоҳҳавли сирот, он гоҳҳавли дӯзах ва забония ва иғлол ва инкол[1] ва заққум ва мору каждум. Ва азобҳо ду навъ аст: **ҷисмонист ва рӯҳонӣ**, аммо он чи ҷисмонист, дар охири китоби «Эҳё» шарҳ кардаем ба тафсил ва ҳар хабар, ки дар он биёмадааст, биёвардаем ва он чи рӯҳонист. дар унвони ин китоб овардаем ва ҳамчунин ҳақиқати марг, ки чи бувад ва ҳақиқати рӯҳ ва аҳволи вай паси марг, ҳама дар унвон шарҳ кардаем, ҳар кӣ хоҳад, ки тафсили азоби ҷисмонӣ бидонад, аз «Эҳё» талаб бояд кард ва ҳар кӣ хоҳад, ки рӯҳонӣ бидонад, аз унвон дар ин китоб бидонад. Ва аммо бад-ин қадр, ки гуфта омад, иқтисор хоҳем кард, то дароз нашавад ва хатм кунем китобро ба хобҳое, ки ҳикоят кардаанд бузургон дар аҳволи мурдагон, ки роҳ нест ин илмро ба маърифати аҳволи мурдагон, илло аз роҳи мукошифаи ботин, аммо дар хоб ва дар яқза[2], аммо аз роҳи ҳавос роҳ ба эшон нест: ки эшон ба оламе шуданд, ки ҷумлаи ин ҳавос аз дарёфтани он ҳамчунон маъзул бувад, ки гӯш маъзул аст аз идроки рангҳо ва чашм маъзул аст аз идроки овозҳо; балки дар одамӣ як хосият аст, ки бад-он аҳли он оламро битавонад ёфт, лекин он хосият пӯшида аст, ба заҳмати ҳавос ва машғалаи дунё, чун аз он машғала дар хоб халосӣ ёбад, ҳолати вай ба эшон наздик гардад ва аҳволи эшон кашф афтад ва бад-он хосият аст, ки эшонро аз мо хабар бувад, то ба аъмоли некӯи мо шод бошанд ва ба маъосии мо андӯҳгин, чунон ки андар ахбор омадааст. Ва ҳақиқат он аст, ки хабари мо аз эшон ва хабари эшон аз мо бевоситаи лавҳи маҳфуз нест, ки аҳволи мо ва эшон дар лавҳи маҳфуз навиштааст, чун ботини одамиро муносибате афтад дар хоб, аҳволи эшонро аз он ҷо бидонад ва чун эшонро муносибате афтад, аҳволи мо бидонанд ва масали лавҳи маҳфуз чун оина аст, ки сурати ҳама чизҳо дар вай аст ва рӯҳи одамӣҳамчун оина аст ва рӯҳи мурда ҳамчунин, пас ҳамчунон, ки дар оина чизе аз оинаи дигар падид ояд, аз лавҳи маҳфуз дар мо ва дар эшон падид ояд ва гумон мабар, ки лавҳи маҳфуз ҷисме бошад мураббаъ аз чӯб ё аз най ё чизи дигар, чунон ки ба чашми зоҳир вайро битавон дид ва набиштаҳо, ки бар

---

[1] Занҷирҳо.

[2] Бедорӣ.

вай аст, бартавон хонд, лекин агар хоҳӣ, ҳам аз хештан талаб кун, ки дар ту намудгори ҳар чӣ дар офариниш аст, ҳаст, то бад-он сабаб туро раҳ бувад ба маърифати ҳама, лекин аз худ ғофилӣ, дигаре чун шиносӣ?! Ва намудгори он димоғ ва муқрӣ[1] аст, ки ҳама Қуръон ёд дорад ва гӯӣ дар вай набиштааст ва мебинад онро ва ҳуруфи онро ва агар касе димоғи вай зарра-зарра бикунад ва бад-ин чашми зоҳир нигоҳ кунад, ҳеч ҷой Қуръон набинад, пас нақш шудани корҳо дар лавҳи маҳфуз бояд ки аз ин ҷинс донӣ: ки корҳое бениҳоят дар вай нақш аст ва чашми ту ҷуз мутаноҳӣ набошад ва номутаноҳӣ дар мутаноҳӣ дар нақши маҳсус мумкин нагардад, ки сурат тавон кард. Пас, лавҳи вай ва қалами вай ва дасти вай ҳеч чиз боз они ту намонад, чунон ки вай низ бо ту намонад, ки чунон аст, ки шоир гуфт: «Аз хона ба кадхудой монад ҳама чиз».

Ва мақсуд он аст, ки муҳол надорӣ, ки эшонро аз мо хабар бувад ва моро аз эшон, чунон ки дар хоб мебинӣ. Ва ба хоб дидани мурдагон бар аҳволи зишт ва аҳволи дигар, бурҳоне азим аст, бад-он ки эшон зиндаанд: аммо дар неъмат ва аммо дар азоб наъузубиллоҳ ва нест набинад ва мурда набинад, чунон ки гуфт: «Ва ло таҳсабанна-л-лазина қутилу фи сабилиллоҳи амвотан бал аҳйоъун ъинда раббиҳим йурзақуна».

### (Пайдо кардани аҳволи мурдагон, ки макшуф шудааст ба тариқи хоб)

**Расул** салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Ҳар кӣ маро ба хоб бинад, маро бинад, ки шайтон бар сурати ман натавонад омадан». Ва Умар расулро салавотуллоҳу алайҳи ба хоб дид, сар бар вай гарон, Умар гуфт, чӣ будаст? Гуфт: «Натавонӣ, ки дар рӯза аҳли хештанро бӯса диҳӣ», ҳаргиз низ Умар он накард, ҳарчанд, ки ин ҳаром нест, валекин нокардан авлотар ва бо сиддиқон чунин дақоиқ мусомеҳат накунанд, агарчи бо дигарон кунанд. Аббос мегӯяд: «Маро бо Умар дӯстӣ буд, хостам, ки паси марг вайро ба хоб бинам, пас аз як сол вайро дидам, чашм месутурд[2], гуфт: акнун фориғ шудам ва кор дар хатар бувад, агар на он будӣ, ки Худой карим бувад». Ва Аббос мегӯяд: «Абӯлаҳабро ба хоб дидам, дар оташ месӯхт, гуфтам: чӣ гунаӣ?» Гуфт: «Ҳамеша дар азобам, магар шаби душанбе, ки расулро салавотуллоҳу алайҳи шаби душанбе бизоданд, маро башорат доданд, аз шодӣ бандае озод кардам ба савоби он шаби душанбе азоб аз ман баргирифтанд». Ва Умар ибни Абдулазиз гӯяд:

[1] Қуръонхон.
[2] Пок мекард.

«расулро салавотуллоҳу алайҳи ба хоб дидам, бо Абӯбакр ва Умар нишаста, чун бо эшон бинишастам, ногаҳон Алӣ алайҳиссалом даромад ва Муовияро биёварданд ва дар хона фиристоданд ва дар бибастанд, дарвақт Алӣ берун омад ва гуфт: *қузийа ли ва рабби-л-каъбати*, яъне ки ҳақ маро ниҳоданд», пас ба зудӣ Муовия берун омаду гуфт: «*Ғуфира ли ва рабби-л-каъбати*, маро низ афв карданд ва биёмурзиданд». Ибни Аббос як роҳ аз хоб даромад пеш аз он ки Ҳусайнро бикуштанд ва гуфт: «*Инно лиллоҳи ва инно илайҳи роҷеъуна*», гуфтанд: чи афтод? Гуфт: «Ҳусайнро куштанд», гуфтанд: чаро? Гуфт: «Расулро салавотуллоҳу алайҳи дидам ва бо вай кӯзаи обгина пур аз хун», гуфт: «Бинӣ, ки уммати ман пас аз ман чи карданд, фарзандам Ҳусайнро бикуштанд ва ин хуни вай ва асҳоби вай аст», ба тазаллум пеши Худой бурдам, пас аз бисту чаҳор рӯз хабар омад, ки Ҳусайнро бикуштанд. Ва Сиддиқро ба хоб диданд, вайро гуфтанд: ту ҳамеша ишорат ба забон ҳамекардӣ ва мегуфтӣ, ки: ин корҳо дар пеши ман ниҳодааст. Гуфт: «Оре, *ло илоҳа иллаллоҳ*, ки бигуфтам: биҳишт дар пеши ман ниҳоданд».

Ва Юсуф ибну-л-Ҳусайнро ба хоб диданд, гуфтанд: Худои таъоло бо ту чӣ кард? Гуфт: «Раҳмат кард», гуфтанд: ба чи? Гуфт: «Бад-он ки ҳаргиз ҷид ва ҳазл омехта накардам». Ва Мансур ибни Исмоил гӯяд: «Абдулазизро ба хоб дидам, гуфтам: худои туъоло бо ту чӣ кард?» Гуфт: «Ҳар гуноҳ, ки бад-он иқрор додам, биёмурзиданд, магар як гуноҳ шарм доштам, ки иқрор диҳам, маро дар арақ бар пой бидоштанд, то гӯшти рӯи ман ҳама бияфтод», гуфтанд: он чӣ буда? Гуфт: «Як роҳ дар ғуломе нигаридам, некӯ омад маро шарм доштам, ки иқрор диҳам». Абӯҷаъфари Сайдалонӣ мегӯяд, ки: расулро ба хоб дидам ва гурӯҳе дарвешон, яъне суфиён бо вай нишаста, ду фаришта аз осмон фурӯ омаданд, яке таште ва яке ибриқе дошт, расул алайҳиссалом даст бишуст ва дарвешон бишустанд, пеши ман ниҳоданд, то бишӯям, яке гуфт, ки: вайро об марез, ки вай аз эшон нест, гуфтам: ё расулуллоҳ, аз ту раво нест, ки гуфтӣ: ҳар кӣ қавмеро дӯст дорад бо эшон бошад ва ман ин қавро дӯст дорам, расул салавотуллоҳу алайҳи гуфт: «Об бирез, ки вай аз эшон аст». Маҷмаъро ба хоб диданд ва гуфтанд: кор чун дидӣ? Гуфт: «Хайри охират ва хайри дунё зоҳидон бибурданд». Зарора ибни Абиавфиро ба хоб диданд, гуфтанд: аз аъмол чӣ фозилтар? Гуфт: «Ризо ба ҳукми Худои таъоло ва амали кӯтоҳ». Ва Язид ибни Мазъур гӯяд, ки: Авзоиро ба хоб дидам, гуфтам: маро ахбор деҳ аз амале, ки беҳтар аст, то бад-он тақарруб кунам, гуфт: «Ҳеч дараҷа беҳтар аз дараҷаи уламо надидам ва аз он гузашта дараҷаи андӯҳгинон», ин Язид марде пир буд, пас аз он ҳамеша мегиристӣ, то фармон ёфт,

чашм торик шуда. Ибни Аййина мегӯяд: «Бародарро ба хоб дидам, гуфтам: Худой бо ту чӣ кард?» Гуфт: «Ҳар гуноҳ, ки аз он истиғфор карда будам, биёмурзид ва ҳар чӣ истиғфор накарда будам, наёмурзид». Зубайдаро ба хоб диданд, гуфтанд, ки: Худой бо ту чи кард? Гуфт: «Биёмурзид ва раҳмат кард», гуфтанд: бад-он молҳо, ки дар роҳи Макка нафақа кардӣ? Гуфт: «Музди он бо худовандон шуд маро ба нияти ман биёмурзиданд».

Суфёни Савриро ба хоб диданд, гуфтанд, ки: Худои таъоло бо ту чӣ кард? Гуфт: «Як қадам бар сирот ниҳодам ва дигар дар биҳишт». Аҳмад ибни Абилҳаворӣ мегӯяд: «Занеро ба хоб дидам, ки ба ҷамоли вай ҳаргиз надида будам ва рӯи вай ҳамчун нур ҳаметофт, гуфтам: ин равшании рӯи ту аз чист?» Гуфт: «Ёд дорӣ фулон шаб Худойро ёд кардӣ ва бигирстӣ?» Гуфтам: дорам, гуфт: «Оби чашми ту дар рӯи хеш молидам, ин ҳама нур аз он аст». Катонӣ мегӯяд: «Ҷунайдро ба хоб дидам, гуфтам: Худой бо ту чи кард?» Гуфт: «Бар ман раҳмат кард ва он ҳама иборот ва ишорот бод бибурд ва ҳеч ҳосил наёмад, магар он ду ракъат намоз, ки ба шаб мекардам». Зубайдаро ба хоб диданд, гуфтанд: Худои таъоло бо ту чӣ кард? Гуфт: «Бар ман раҳмат кард, бад-ин чаҳор калима, ки ҳамегуфтам, *ло илоҳа иллаллоҳу* уфни биҳо ъумри, *ло илоҳа иллаллоҳу* адхулу биҳо қабри, *ло илоҳа иллаллоҳу* ахлу биҳо ваҳди, *ло илоҳа иллаллоҳу* улқи биҳо рабби»[1]. Бушрро ба хоб диданд, гуфтанд, ки: Худои таъоло бо ту чӣ кард? Гуфт: «Раҳмат кард». Ва гуфт: «Шарм надоштӣ аз ман бо он сахӣ аз ман тарсидӣ?» Ва Абӯсулаймонро ба хоб диданд, гуфтанд: Худои таъоло бо ту чӣ кард? Гуфт: «Раҳмат кард ва маро ҳеч он зиёдат надошт[2], ки ишорати ин қавм ба ман буд, яъне ангуштнамой будам дар миёни аҳли дин». Ва Абӯсаиди Харроз гӯяд: «Иблисро ба хоб дидам, асо баргирифтам, то вайро бизанам, ҳотифе овоз дод, ки вай аз асо натарсад, вай аз нуре тарсад, ки дар дил бошад», Масуҳӣ гӯяд: «Иблисро ба хоб дидам, бараҳна, гуфтам: шарм надорӣ аз мардумон? Гуфт: инон мардум наянд, агар мардум будандӣ, чунон ки кӯдак бо гавз бозӣ кунад, ман бо эшон бозӣ накунаме, мардумон гурӯҳе дигаранд, ки маро зору низор бикарданд ва ишорат ба сӯфиён кард».

Ва Абӯсаиди Харроз гӯяд: «Ба Димишқ будам, расулро — салавотуллоҳу алайҳи — ба хоб дидам, ки омад ва такя бар Абӯбакру Умар зада ва ман байте мегуфтаме ва ангушт бар сина мезадаме, гуфт:

---

[1] Бо *ло иллоҳ иллоллоҳ* умри худро тамом кунам ва бо он дохили гӯр шавам ва бо он хилват кунам ва бо он парвардигори худро мулоқот кунам.

[2] Мақсуд он аст, ки ин ангуштнамои ба зиёни ман тамом шуд.

шарри ин аз хайр беш аст». Шиблиро ба хоб диданд, гуфтанд, ки: Худои таъоло бо ту чӣ кард? Гуфт: «Ҳисоб танг бар ман фаро гирифт, то навмед шудам, чун навмедӣ бидид, бар ман раҳмат кард». Суфёни Савриро ба хоб диданд, гуфтанд, ки: худои таъоло бо ту чӣ кард? Гуфт: «Раҳмат кард». Гуфтанд: ҳоли Абдуллоҳ ибни Муборак чист? Гуфт: «Вайро ҳар рӯз ду бор роҳ диҳанд, то Худои таъолоро бинад». Ва Молик ибни Анасро ба хоб диданд, гуфтанд: Худои таъоло бо ту чӣ кард? Гуфт: «Раҳмат кард ба калимате, ки аз Усмони Аффон шунида будам, ки бигуфтӣ, чун ҷанозае бидидӣ: субҳона-*л*-ҳайи-*л*-лази *ло* йамут». Ва дар он шаб, ки Ҳасани Басрӣ фармон ёфт, ба хоб диданд, ки дарҳои осмон кушода буданд ва нидо мекарданд, ки Ҳасан Худо туро бидид ва аз вай хушнуд буд. Ва Ҷунайд иблисро ба хоб дид, бараҳна, гуфт: «Шарм надорӣ аз мардумон? Гуфт: «Ин мардум наянд, мардум ононанд, ки дар масҷиди Шунизияанд, ки маро зору низор карданд, гуфт: «Бомдод ба масҷиди Шунизия рафтам, чун аз дар даршудам, эшонро дидам дар тафаккур сар ба зону ниҳода овоз доданд, ки: ғарра машав ба сухани он палиди малъун».

Утбатулғулом якеро аз ҳури биҳишт ба хоб дид, бар сурате некӯ, гуфт: «Ё Утба, бар ту ошиқам, зинҳор, то коре накунӣ, ки ба ту нарасам ва маро аз ту боздоранд!» Гуфт: «Дунёро се талоқ додам ва гирди вай нагардам, то ба ту расам». Абӯайюби Сиҷистонӣҷанозаи марде муфсид дид, бар болое шуд, то бар вай намоз накунад, он мурдаро ба хоб диданд, гуфтанд: Худои таъоло бо ту чи кард? Гуфт: «Раҳмат кард ва гуфт Абӯайюбро бигӯй *лав* антум там*л*икуна хазоина раҳмати рабби изан *ло* маскутун хашйата-*л*-инфоқи, яъне агар хаз ин раҳмати Худой ба дасти шумо будӣ, аз бахилӣҳеч нафақа накардӣ». Ва он шаб, ки Довуди Тоӣ фармон ёфт, яке ба хоб дид, ки малоикаи осмон меомаданду мерафтанд, гуфт: «Ин чӣ шаб аст?» Гуфтанд: имшаб Довуди Тоӣ фармон ёфтааст ва биҳиштҳо барои вай биёроста. Ва Абӯсаиди Шаҳҳом гӯяд: «Саҳли Саълукиро ба хоб дидам, гуфтам: ё хоҷаимом», гуфт: «Хоҷагӣ даст бидор, ки он ҳама рафт», гуфтам: он ҳама корҳои ту ва кирдорҳои ту ба куҷо расид? Гуфт: «Ҳеч суд надошт, магар ҷавоби он масоил, ки пиразанон мепурсидандӣ». Рабеъ ибни Сулаймон гӯяд: «Шофеъиро ба хоб дидам, гуфтам: Худои таъоло бо ту чӣ кард?» Гуфт: «Маро бар курсие нашонд аз зар ва марвориди тар бар ман ҳамеафшонд». Ва Шофеъӣ гӯяд: «Маро коре пеш сахт омад, дар он дармондам, ба хоб дидам, ки яке биёмаду гуфт: ё Муҳаммад ибни Идрис, бигӯй аллоҳумма *ло* амлику *ли* нафси нафъан ва *ло* зарран ва *ло* мавтан ва *ло* ҳайотан ва *ло* нушуран ва *ло* астатиъу ан охуза илло мо аътайтани ва *ло* ан аттақийа илло мо вақайтани Аллоҳумма ваффиқни *л*имо

туҳиббу ва тарзо мина-л-қавли ва-л-ъамали фи ъофийатин[1], чун бархостам, ин дуо бикардам, вақти чоштгоҳ он кор бар ман саҳл шуд», бояд ки ин дуо фаромӯш накунӣ ва яке гӯяд: Утбаталғуломро ба хоб дидам, гуфтам, ки: Худои таъоло бо ту чӣ кард? Гуфт: «Маро биёмурзид бад-он дуо, ки бар девори хонаи ту набиштааст, чун бедор шудам, нигоҳ кардам ба хати Утбаталғулом дидам бар девор набишта: йо ҳодийа-л-музиллина ва йо роҳима-л-музнибина ва йо муқила ъасароти-л-ъосирина, ирҳам ъабдака зо-л-хатари-л-ъазими ва-л-муслимина кулламум аҷмаъина ва аҷъално маъа-л-аҳйоъи-л-марзуқина, аллазина анъамта ъалайҳим мина-н-набийийинна ва-с-сиддиқина ва-ш-шуҳадои ва-с-солеҳина, омина йо рабба-л-оламина».

* * *

Китоби «Кимиёи саодат» хатм карда омад ва умед чунон аст, ки ҳар кӣ дар ин китоб мутолиат кунад, мусаннифро фаромӯш накунад, вайро омурзиш хоҳад то, агар саҳве ва зилале ба гуфтор роҳ ёфта бошад; ё такаллуфе ва риёе ба андеша омехта шуда бошад, Ҳақ таъоло даргузорад ва аз савоби ин китоб бенасиб накунад: ки ҳеч айбе беш аз ин набувад, ки касе халқро ба Худо даъват кунад, он гоҳ ба сабаби назар ба халқ аз Ҳақ маҳҷуб шавад; наъузу биллоҳи мина-з-золика.

**Фа нақулу фи хотимати-л-китоби**

Аллоҳумма инно наъузу биъафвика ъан ъиқобика ва наъузу биризока ъан сахатика ва наъузу бика минка ло тухсо саноъун алайка, анта камо аснайта ъало нафсика, ва-л-ҳамду лиллоҳи ваҳдаҳу.

[1] Худовандро суду зиёни мурдан ва зистан ва дубора бархостани ман ба дасти ман нест: чизеро натавонам гирифт, магар ту ба ман арзонӣ дорӣ ва аз чизе худро нигоҳ натавонам дошт, ҷуз он чи ту аз он нигоҳам дорӣ, худоё маро бар он чи дӯст дорӣ ва announcedмеписандӣ, аз гуфтор ва кирдори нек муваффақ ва комёб созад.

## ФЕҲРАСТИ МАТОЛИБ